

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!

# Коммунисти Тоҷикистон





**Дар шумора:**





6
1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

**6** **ИЮНЬ 1988**

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЕТИ
ҚМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

МУЛОҲИЗАҲО, ТАКЛИФҲО





ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ,
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

●

# МАДАНИЯТИ КОРИ АППАРАТИ ПАРТИЯВӢ

ДАР рафти тайёрӣ ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС комитетҳои партиявии Тоҷикистон кори худро вусъат дода, процесси такомули тарзу услуби фаъолияташонро тезониданд. Хусусиятҳои асосии процесси мазкур аз чӣ иборатанд?

Якум, комитетҳои партиявӣ торафт бештар ҳамчун органҳои роҳбарии сиёсӣ амал мекунанд. Дуюм, демократияи дохилипартиявӣ инкишоф ёфта, интизоми партиявӣ мустаҳкам мешавад, фаъолии сиёсии коммунистон меафзояд. Сеюм, рӯҳияи корӣ, муносибати реалистӣ ба зуҳуроти ҳаёти ҷамъиятӣ, эҷодкорона аз худ кардани усулҳои муосири кор хоси комитетҳои партиявӣ шуда истодаанд.

Ин ҳама далели баланд шудани маданияти фаъолияти комитетҳои партиявӣ ва аппарати онҳо мебошад. Дар баробари ин айёми мо нисбат ба кори партиявӣ, нисбат ба роҳбарии сиёсӣ ба омма талабҳои махсусе мегузорад. «Ҳозир мо ба марҳалаи нави басо мураккаби бозсозӣ расидаем, ки асоси онро сиёсати дорои ду ҷиҳати ба ҳам алоқаманду вобастаи якдигар — демократиконии минбаъдаи ҷамъият ва ислоҳоти куллии иқтисодӣ — ташкил медиҳад, кори мо ҳам ранги дигар мегирад», — гуфт М. С. Горбачев дар маҷлиси машваратии кормандони аппарати КМ КПСС.

Имрӯз бозсозии воқеӣ, пешравии назаррас дар иқтисодиёт, соҳаҳои иҷтимоӣ ва маънавӣ, дар беҳбуди некӯаҳволӣ ва шароити меҳнату маишати одамон, мустаҳкамшавии тартибот ва интизом меъёри баҳои фаъолияти комитетҳои партиявӣ шуда истодаанд. Дар амалияи кори комитетҳои партиявӣ ва аппарати онҳо чи сон ифода ёфтани ин талабҳоро дар мисоли комитети партиявии шаҳри Қайроққум нишон додан мумкин аст. Корхонаҳои шаҳр планҳояшонро иҷро мекунанд. Масалан, соли 1987 плани истеҳсоли маҳсулоти молӣ дар ин ҷо 105,6 фоиз, плани ҳосилнокии меҳнат 106 фоиз ба ҷо оварда шуд. Ҳиссаи маҳсулоти сифати олӣ 79,8 фоизро ташкил кард, ки ин назар ба нишондиҳандаи миёнаи республика 12 баробар зиёд аст.

Вале комитети партиявӣ мекӯшад, ки ба натиҷаҳои ба даст овардашуда аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо диҳад. Аппарати комитети шаҳрии партия бо кӯмаки аъзоёни ин органи интихобӣ фаъолияти 12 корхонаро таҳлил намуда, диққати асосиро ба захираҳои истифоданашуда дод.

Маълум гардид, ки ҳар корхонаи чорум иқтидори истеҳсолиро пурра истифода намебарад, коэффициенти кори сменагии таҷҳизот паст буда, ташаббуси ҷамъиятӣ на ҳамеша дастгирӣ карда мешавад. Бесабаб нест, ки дар рафти ҳисоботи органҳои партиявии интихобӣ оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ коммунистони бисьёр корхонаҳо намоишкорӣ, расмиятчигӣ, кӯшишҳои барқарор кардани усулҳои фармонфармоии роҳбарӣ ва васояти майда-чуйдаро рӯирост маҳкум карданд.

Кормандони аппарати партиявӣ дар асоси таҳлил бо иштироки аъзоёни комитети шаҳрии партия як қатор тадбирҳоро андешида, ба амал мебароранд, ки мақсад аз онҳо пурратар истифода кардани захираҳои мавҷуда, ба мубориза барои фатҳи марраҳои пешбинишуда фаъолона ҷалб намудани меҳнаткашон мебошад. Коркунони аппарати комитети шаҳрии партия ба корхонаҳои қафомонда вобаста карда шудаанд, қисми зиёди вақти кори худро бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ мегузаронанд, бо кори ташкилотчигӣ ва сиёсии байни омма машғул мешаванд.

Дар шароити ҳозира, киислоҳоти куллии иқтисодӣ ба амал бароварда мешавад, масъулияти комитетҳои партиявӣ барои қабули қарорҳо меафзояд, ба онҳо бояд маданияти баланд ва салоҳиятнокӣ дар ҳалли масъалаҳои муҳокимашаванда хос бошанд. Ба қарорҳои андешиданашуда, хулосаҳои бармаҳал ва тавсияҳои рӯякӣ бояд хотима дод. Ҳар як масъаларо бо камоли кордонӣ, дар асоси таҳлили амиқ, бо назардошти талаботи ҳаёт ва имконоти воқеи ҳал кардан зарур аст.

Аксарияти комитетҳои партиявӣ аз рӯи дастури съезди XXVII КПСС дар бораи баланд бардоштани роли органҳои коллегиалӣ дар қабули қарорҳо ва назорат ба иҷрои онҳо амал мекунанд. Дар кори комитети партиявии шаҳри Панҷакент ва комитети партиявии райони Марказии шаҳри Душанбе барпо намудани гурӯҳҳои таҳлилкунанда, муҳокимаи пешакии масъалаҳои ҳалталаб дар байни коммунистон ва органҳои советию хоҷагӣ торафт бештар ҷорӣ мешавад.

Дар баробари ин баъзе комитетҳои партиявӣ ба кор муносибати конкретӣ намекунанд, соҳаи асосии корро муайян карда наметавонанд. Рафти ислоҳоти иқтисодӣ на дар ҳама ҷо бояду шояд таҳлил карда, ба ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ ва худхароҷотбарорӣ гузаштани корхонаҳо чуқур омӯхта мешавад. Чунин коркунони аппарати комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия ҳанӯз кам нестанд, ки дар ҳалли масъалаҳои саноат ва хоҷагии қишлоқ фақат ба таҷрибаи амалии худ умед мебанданд, усулҳои муосири идоракуниро нағз намедонанд, бартариҳои усулҳои демократии роҳбариро намебинанд. Дар бисьёр ҷойҳо чунин амалия ҷой дорад, ки коркунони аппарат дар назди аъзоёни органҳои интихобӣ вазифаҳо гузошта, иҷрои онҳоро талаб мекунанд, яъне вазифаҳои ба онон хосро иҷро мекунанд, ки ин майлу хоҳиши мустақилона кор карданро аз байн мебарад. Бинобар ин тасодуфӣ нест, ки қарорҳои бисьёр комитетҳои партиявӣ хусусияти умумию расмӣ доранд. Бисьёр вақт дар ин қарорҳо «дараҷаи кор баланд бардошта шавад», «бештар диққат дода шавад» ва амсоли ин навишта мешаваду роҳҳои аниқи ташкили кор нишон дода намешаванд.

ДАР вақти ҳозира роли коркуни партиявӣ ҳамчун татбиқкунандаи идеяҳои муосири сиёсати партия аҳамияти махсус пайдо мекунад. Барои мувофиқи талабҳои бозсозӣ амал кардан, дарк намудани марҳалаи нави он, омӯхтани механизми нави иқтисодиёт вай бояд илми марксистӣ-ленинӣ, қонунҳои тараққиёти ҷамъиятро нағз донад. Назарияи пешқадами революционӣ барои дуруст дарк кардани фактҳо ва ҳодисаҳои ҳаёт, ба онҳо додани баҳои синфӣ, бо назардошти вазъият муайян кардани роҳҳои мушаххаси иҷрои вазифаҳои сиёсӣ кӯмак мерасонад.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо барои беҳтар намудани кори тайёркунии кадрҳо тадбирҳои зиёде ба амал мебароранд, ба онҳо барои омӯзиши эҷодии назария ва амалияи сохтмони партиявӣ, услуби ленинии кор мадад мерасонанд. Фақат дар давраи баъди съезди XXVII КПСС дар курсҳои доимоамалкунанда ва университетҳои марксизм-ленинизм бештар аз 5 ҳазор кас дониши худро мукаммал гардонд. Дар ин ҷо масъалаҳои ҳаёти партиявӣ, тарбияи коммунистии меҳнаткашон чуқур омӯхта мешаванд.

Вале дар кори байни кадрҳои комитетҳои партиявӣ ҳанӯз камбудиҳо бисьёранд. Ҳодисаҳои манфие, ки дар роҳбарӣ ба иқтисодиёт ва ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ, дар инкишофи демократияи дохилипартиявӣ ҷой доранд, оқибати бевоситаи онанд, ки ҳанӯз на ҳамаи кадрҳои мо рӯ ба бозсозӣ овардаанд. Баъзе категорияҳои коркунони аппарати партиявӣ мисли пештара зуд иваз мешаванд. Дар муддати баъди маъракаи ҳисоботу интихобот 80 фоизи котибони якуми комитетҳои партиявӣ, 100 фоизи котибони дуюм ва 60 фоизи котибони оиди масъалаҳои идеология, нисфи мудирони шӯъбаҳо иваз карда шуданд.

Яке аз сабабҳои ин мавҷуд набудани захираи боэътимоди коркунониояндадор мебошад. Чи тавре амалия нишон медиҳад, ин гуна захираро фақат ба шарте ба вуҷуд овардан мумкин аст, ки агар бо фаъолони ғайриштатии ба ин захира дохилгардида мунтазам кор бурда, ба онҳо барои омӯхтани таҷрибаи кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ кӯмак расонда шавад.

На дар ҳар комитети партиявӣ амалияи дар шароити ошкорбаёнӣ ба аппарати партиявӣ пешбарӣ намудани кадрҳо васеъ паҳн шудааст. Ин қабл аз ҳама ба ташкилотҳои партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, районҳои Ҳисор, Комсомолобод, Ҷиргатол ва ғайра дахл дорад. Дар ин комитетҳои партиявӣ интизори нишондоди ташкилотҳои болоӣ мешаванд. Ҳол он ки пинҳонӣ таъин кардани коркунони аппарат боиси он мешавад, ки баъзеҳо ба ташкилотҳои партиявие, ки онҳо аз он ҷо пешбарӣ шудаанд, ҳисобот доданро зарур намешуморанд.

Роҳбарии партиявӣ ба корҳои ҷамъиятӣ маҳорати пешбинӣ кардани оянда ва ба инкишофи воқеаҳо собитқадамона таъсир расондан, барои амалӣ гардидани нақшаҳо суботкорона кӯшиш карданро тақозо дорад. Плани ҳаматарафа андешида ва барои муддати дароз пешбинишуда яке аз унсурҳои маданияти кори аппарати партиявӣ мебошад. Вақтҳои охир амалияи тартиб додани плани перспективии кори комитетҳои партиявӣ интишор мeёбад. Чунин муносибат имкон медиҳад, ки проблемаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ ба таври комплексӣ ҳал карда, самтҳои асосии фаъолияти комитети партиявӣ муайян ва аз байни масъалаҳои зиёди гуногун муҳимтаринашон ҷудо карда, барои ҳалли онҳо шаклу усулҳои мухталифи кори ташкилӣ ва сиёсӣ истифода бурда шаванд. Ин ба ташкили меҳнати коркунони аппарат таъсири нек мерасонад. Онҳо барои зоҳир намудани ташаббусу эҷодкорӣ имконият пайдо мекунанд.

Аммо дар кори тартиб додан ва татбиқ намудани планҳои перспективӣ камбудиҳои зиёд ҷой доранд. Дар амалия бисьёр вақт ҳамин тавр мешавад, ки шӯъбаи комитети районӣ ва ё шаҳрии партия фақат ғами ба план дохил кардани ҳар чи бештар масъалаҳои «худ»-ро мехӯрад. Дар айни ҳол ба вазифаҳои аввалиндараҷаи комитети партиявӣ то чи андоза дахл доштани ин масъалаҳо на ҳамеша шӯъбаро ба ташвиш меандозад. Дар натиҷаи ин плани перспективӣ аксаран маҷмӯи оддии масъалаҳои аз ҳам ҷудо ва бемақсадро мемонад.

Дар фаъолияти аппарати комитети партиявӣ мутобиқати ҷидду ҷаҳди муассисаю ташкилотҳои мухталиф дар ҳалли проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ роли муҳиме мебозад. Ба комитети шаҳрӣ ё районии

партия лозим меояд масъалаҳоеро чуқур омӯзад, ки онҳоро органҳои советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ ҳал мекунанд. Ҳар кадоми онҳо вазифа ва нақшаҳои худро доранд. Ва агар кори онҳо нағз мутобиқ гардонда нашавад, ин боиси иҷрокунии вазифаи якдигар ва сарфи беҳудаи вақту қувва мегардад. Мутаассифона, комитетҳои партиявие ҳастанд, ки вазифаҳои ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятиро ба ҷо мееоранд. Онҳо ба ҷои серталаб шудан нисбат ба онҳое, ки барои вазъи кори соҳаашон масъуланд, ба кори барояшон нохос машғул мешаванд.

Сухан дар бораи чӣ меравад? Дар бораи беҳад зиёд шудани вазифаҳои аппарати партиявӣ: аз супоришҳои бадномшудаи ҷамъоварии пахта то ободонии шаҳр ва ё район, аз ширкат дар «рӯёндани» фонд барои корхонаҳо то таъмини балански маҳсулоти молӣ ва фурӯхташуда. Ҳамаи ин фаъолияти комитети партиявиро камаҳамият ва рӯякӣ мегардонад. Инак чанд иқтибос аз резолюцияҳои пленумҳои комитетҳои партиявӣ аз рӯи ҳисоботи органҳои интихобӣ: «Аз фармонфармоӣ, маълумотҷамъкунӣ ва маҷлисбозӣ қатъиян даст кашида шавад», «Амалияи баҳудаву беҳуда даъваткунӣ ба комитети районии партия, пешакӣ муайян кардани тарзи маҷлисгузаронӣ ва васояти ночиз, расмиятчигӣ ва тарс аз органи болоӣ, рапортбозию намоишкорӣ барҳам дода шаванд».

Маданияти ҳозираи кори аппарати партиявӣ аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи ошкорбаёнӣ ва демократизми социалистӣ вобаста аст. Сабаби рух додани бюрократизм ва суиистеъмоли ҳокимият, эҳтироми мансаб ва бемасъулиятӣ ба андозаи калон маҳз нарасидани чунин маданият аст. Ба маданияти ҳақиқии кор услуби фармонфармоию «фишороварӣ», ба ҷои кори амалӣ гапфурӯшӣ кардан бегона аст. Солҳои карахтӣ, вуҷуд надоштани ошкорбаёнӣ боиси он гардиданд, ки коркунони партиявӣ аз мулоқоти бевосита бо одамон метарсидагӣ шуданд, бисьёре аз онҳо қобилияти озодона ва софдилона гуфтугӯ карданро аз даст додаанд. Онҳо дар ҷои корашон дилпурона сухан мерониаду ҳангоми вохӯрӣ бо меҳнаткашон хомӯш мешаванд.

Чораҳои вақтҳои охир дидашуда доираи васеи масъалаҳо, аз он ҷумла системаи ахборот, мазмун, манбаъ ва воситаҳои он, ташкили кори умури маълумоту ахборотдиҳии аппарати партиявӣ ва ғайраро фаро гирифтанд. Ва ин боиси дар ҳаёти партиявӣ ба амал омадани падидаҳои нав гардид.

Матбуот ва радиои маҳаллӣ, телевизион одамонро аз кори комитетҳои партиявӣ мунтазам ва зудтар воқиф мекардагӣ шуданд. Лекцияю маърӯзаҳои сиёсӣ, сӯҳбатҳои ахборотчиёни сиёсӣ ва агитаторон, шабҳои саволу ҷавоб ташкил карда мешаванд. Ба туфайли ин ахборот шавқовартар шуда, манфиати шунавандагонро беҳтар ба ҳисоб мегирад. Ҳар моҳ дар назди меҳнаткашони республика маърӯзачиёни сиёсӣ аз ҷумлаи роҳбарони партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ баромад мекунанд.

Дар амалия маърӯзаҳои ахборотии комитетҳои партиявӣ дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ васеъ ҷорӣ шудаанд. Ин имкон медиҳад коммунистон аз масъалаҳое воқиф карда шаванд, ки онҳоро органҳои интихобиашон ҳал мекунанд. Ғайр аз ин назорат ба татбиқи эродҳои танқидӣ ва таклифҳои баёнкардаи меҳнаткашон беҳтар мешавад. Ягон амру фармон, ягон маҷлиси тавассути селектор робитаи бевоситаро бо одамон иваз карда наметавонад, ягон проблема бе маслиҳати онҳое, ки ба манфиаташон дахл мекунад, ҳал намешавад.

Робитаи мутақобила ҳам муқаррар мегардад. Манбаъҳои ахбороте, ки комитети партиявӣ мегирад, низ гуногунхел мешаванд. Эҳтимол, ғанитарини онҳо манбае мебошад, ки ба мушоҳидаҳои коркунони аппарат асос ёфтааст. Ахбороти органҳои статистика, протоколҳои ташкилотҳои партиявӣ ва дигар материалҳо маълумоти фаровоне медиҳанд.

Албатта, ҳар як манбаи ахборот пурқимат аст. Аммо ин маълумот мулоҳиза кардану ба тартиб даровардан, ҷамъбасту хулосабарориро тақозо мекунад, вагарна ахбороти гирифташуда бекор мехобад. Бинобар ин комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия материалҳои аз ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ омадаро ба тартиб медароранд.

Саъю кӯшиши чуқуртар таҳлил намудани фактҳои воқеӣ, ба назар гирифтани рӯҳияи омма, муайян кардани самаранокии тадбирҳои андешидашуда комитетҳои партиявиро водор месозад, ки аз тадқиқоти социологӣ истифода баранд. Таҷрибаи комитети партиявии шаҳри Душанбе нишон дод, ки дар сурати моҳирона истифода бурдани саволнома ва дигар усулҳои омӯзиши афкори ҷамъиятӣ тадқиқоти социологӣ ба васоити муҳими баланд бардоштани маданияти кори аппарати партиявӣ мубаддал мегардад.

Савияи маданияти кор ба он вобаста аст, ки таҷрибаи пешқадам то чи андоза чуқур омӯхта ва татбиқ карда мешавад. Бо ин мақсад, масалан, дар вилояти Ленинобод ташкилотҳои ибтидоии партиявии базавӣ муайян карда шудаанд. Ҳозир бисьёр комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия масъалаҳои рӯзномаи маҷлисҳои бюро ва пленумҳоро ҳатталимкон кам мекунанд, кӯшиш доранд аз гузарондани маҷлисҳои нодаркор даст кашанд. Албатта, сухан на дар бораи ба таври механикӣ ихтисор кардани тадбирҳо, балки аз хусуси ба мақсад мувофиқ кардани онҳо меравад. Аппаратҳои комитетҳои партиявӣ ҳангоми пешбинӣ кардани ин ё он маҷлис масъалаи муҳокимашаванда, ҳайати иштироккунандагон, вақту ҷои гузарондан ва натиҷаи эҳтимолии онро ҳаматарафа мулоҳиза мекунанд.

МАНФИАТИ кор талаб мекунад, ки коркунони аппарати партиявӣ вақти асосии худро барои кори бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ сарф намоянд. Мутаассифона, ҳоло ин нормаи фаъолияти комитетҳои партиявӣ нашудааст. Дар баъзеи онҳо ҷидду ҷаҳди кормандони аппарат асосан барои тартиб додани ҳар гуна планҳои чорабиниҳо, қарорҳо, гузарондани маҷлису ҷамъомадҳо равона карда шудааст. Бинобар ин ҳаматарафа мулоҳиза кардани ташкили кори аппарат ва ҳар корманди он дар шароити бозсозӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо низ мақоми махсусе дорад.

Пас аз пленуми IV КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар комитетҳои партиявии республика системаи муайяни ташкил ва назорати иҷро ба вуҷуд омада истодааст, ки имкон медиҳад масъалаҳои муҳимтарин дар мадди назар дошта, ба рафти ҳалли онҳо сари вақт дахолат карда шавад. Дар ин бобат таҷрибаи кори комитети партиявии шаҳри Душанбе мароқовар аст. Комитети шаҳрии партия баъди қабул кардани қарор дарҳол муайян мекунад, ки иҷрои онро чи тавр бояд ташкил кард. Мӯҳлат ва шаклу усулҳои назорати иҷрои қарор, шахсони барои ин кор масъул муайян карда мешаванд.

Дар баробари ин ташкили назорат ҳанӯз мувофиқи талаб нест. Дар ин кор аъзоёни органҳои интихобӣ кам иштирок мекунанд. Масалан, чунин фактҳо дучор мешаванд, ки комитети партиявӣ ва аппарати он пеш аз қабул кардани қарор корҳои зиёдеро ба ҷо меорад, вале ҳамин ки ҳуҷҷат қабул шуд, ғайрат суст мешавад. Баъзе коркунони аппарат кӯркӯрона ба қувваи қарор ва худ ба худ амал кардани он бовар мекунанд. Ин камбудӣ, алалхусус, ба коркунони комитети партиявии районӣ Ленинград хос аст. Дар ин ҷо ба муҳокимаи бюро масъалаҳои бисьёре гузошта мешаванд, ки аксарияташон аҳамияти дуюмдараҷа доранд. Дар натиҷа барои кори асосӣ—ташкил ва тафтиши иҷро—қувваю

фурсати аппарат намерасад. Ин бошад, дар навбати худ, ба мустаҳкамшавии интизоми меҳнат, афзудани масъулияти кадрҳои роҳбарикунанда таъсири манфӣ мерасонад.

Дараҷаи маданияти кори аппарати партиявиро инчунин муносибати эҷодӣ ба кор, ҷустуҷӯи доимии шаклҳои нави муосири фаъолият муайян мекунанд. Бесабаб нест, ки дар давраи бозсозӣ комитетҳои партиявӣ таҷрибаҳои мухталиф мегузаронанд. Масалан, дар вилояти Ленинобод, Душанбе ва Норак таҷрибаи бозсозии роҳбарӣ ба пропагандаи лекционӣ гузаронда шуд. Ҳангоми таҷриба комитетҳои партиявӣ тарзи нави ташкили кори лекциониро санҷиданд ва методикаи онро такмил доданд. Дар баробари ин имкониятҳои интишори таҷрибаи ҳосилгардида муайян кӯрда шуданд. Амалия нишон дод, ки таҷрибаи моҳирона ташкилшуда дараҷаи асоснокии илмии кори партиявиро баланд бардошта, самараи онро зиёд мекунад.

Дар айни ҳол дар мо ҳанӯз аппаратҳои комитетҳои партиявие ҳастанд, ки аз навигариҳои бофтаю сохта халос нашудаанд. Фактҳое дучор мешаванд, ки комитети районии партия ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ феҳристи масъалаҳои барои муҳокима тавсияшавандаро мефиристад. Саргарми гузарондани «Рӯзҳои комитети районии партия» низ мушоҳида мешавад, ки он рӯз тамоми аппарати коркунон ба ташкилотҳои партиявӣ мераванд.

Дар ҳама ҷо коммунистон бояд ташаккули минбаъдаи аппарати комитети партиявиро таъмин намоянд, қобилият, обрӯю эътибор ва маданияти кори онро баланд бардоранд. Ин гарави муваффақияти роҳбарии партиявию сиёсӣ ба бозсозӣ, фаъол гардондани ҳамаи звеноҳои поёнии партия мебошад.

# ЯГОНАГИИ ГУНОГУНӢ АЗ НАЗАРИ ТАФАККУРИ НАВ

**И. АСАДУЛЛОЕВ,**
*номзади илми фалсафа*

«МО ҲАМИНРО ба асос мегирем, ки социализм ин ҷамъиятест, ки дар он дар муҳокимаҳо, муносибатҳои мутақобила ва фаъолияти одамон гуногунӣ меафзояд», — М. С. Горбачёв хусусияти бозсозӣ ва демократиконии минбаъдаи ҷамъиятамонро дар давраи ҳозира ҳамин тавр муайян намуд. Ба муносибати бозсозӣ дар мамлакатамон ва тавлиди тафаккури нав дар дуньё ба ҳалли масъалаи таносуби ягонагӣ ва гуногунӣ дар процесси таърихӣ муносибатҳои нав ба вуқӯъ меоянд.

Дар замонҳои гузашта ин масъаларо ба тарзи гуногун ҳал кардани файласуфҳо чандон натиҷаҳои иҷтимоии калоне набахшид. Вале баробари ба вуҷуд омадани марксизм ба муносибати роли иҷтимоӣ-дигаргунсозандагии он дар ҷамъият назарияи илмӣ аҳамияти ба куллӣ нав пайдо кард. Нахустин бор дар таърих имконияти сохти нави ҷамъиятӣ-иқтисодие ба вуҷуд меояд ва сонӣ ба амал татбиқ мегардад, ки мавҷудияти он дар сурати муҳайё будани шароити моддӣ аз бисьёр ҷиҳат ба омили субъективӣ — назарияи илмӣ ва зуҳуроти қувваҳои инсонӣ дар миқьёси таърихӣ вобаста аст. Бинобар ин ҳам тарзу тариқи инкишофи назарияи илмӣ ва тарзу тариқи масъалаҳои назарӣ ва амалиро ҳал кардани он оқибатҳои бағоят калони иҷтимоӣ дорад.

Имрӯз мо шоҳиди он мебошем, ки марксизм-ленинизм дар шароити таърихии охири асри XX, ки рӯйдодҳои навинро инъикос менамоянд, инкишоф меёбад. Ин дар он ҳам зоҳир мегардад, ки ҳалли масъалаи оид ба ягонагӣ ва гуногунӣ чи аҳамияти методологие пайдо мекунад. Вай ба соҳаҳои мухталифи ҳаёт дахл дорад: ташаккули тафаккури нав, плюрализми социалистӣ чун шарти демократиконии минбаъдаи ҷамъият, интернационаликунонии минбаъдаи ҳаёт дар замони социализм ва ғайра.

Мавриди таҳқиқи илмӣ қарор додани ягонагӣ ва гуногунии процесси таърихӣ хизмати таърихии К. Маркс ва Ф. Энгельс мебошад. Кашфи сохти ҷамъиятӣ-иқтисодӣ имкон дод ҷамъият бо тамоми гуногуниаш чун процесси ягонаи табиӣ-таърихӣ нишон дода шавад. Таҳқиқи илмии масъалаи ягонагӣ ва гуногунӣ дар соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъият

пеш аз ҳама дар назарияи иҷтимоии марксизм бо тамоми боигарӣ ва равияти революционии вай, ки асоси ҳаракати ҷаҳонии коммунистӣ гардид, ифода ёфт. Дар баробари инкишофи марксизм дар шароити империализм шаклҳои муборизаи революционӣ ва вазифаҳои он дар бобати иҷрои вазифаи ягонаи стратегии навсозии революционии ҷаҳон тағьир меёфтанд. Ин, масалан, дар таълимоти В. И. Ленин дар бораи имконпазирии ғалабаи революцияи социалистӣ аввал дар як мамлакат ифода гардид. В. И. Ленин гуногунии иқтисодӣ ва иҷтимоӣ-сиёсии тараққии мамлакатҳои капитализмро дар давраи империализм нишон дод ва аз ин ҷо хулосаи революционӣ баровард. Аз тарафи В. И. Ленин боз ҳам инкишоф дода шудани назарияи марксизм — таълимот дар бораи ҳамзистии осоиштаи мамлакатҳои сохти ҷамъиятиашон гуногун, таълимот дар бораи он, ки дар сурати мавҷуд будани қонунияти умумии тараққии инсоният марҳалаҳои ҷудогонаи тараққиёт шуда метавонанд, ки дорои шакл ё тартиби махсуси ин тараққиёт мебошанд, низ бо ҳамин алоқаманд аст (ниг. В. И.Ленин. Куллиёт, ч. 45, саҳ. 379).

Ягонагии гуногунӣ ҳамеша конкрет аст. Ғановати диалектика маҳз ҳамон вақт зоҳир мегардад, ки ин таносуби ягонагӣ ва гуногунӣ дар асли процесси конкретӣ-таърихӣ баррасӣ шавад. Зимнан ҷиҳатҳои баррасишаванда тасодуфӣ набуда, балки он чиро инъикос менамоянд, ки диалектика ба воқеият чӣ тавр татбиқ карда шудааст.

Дар тӯли ҳазорсолаҳо таносуби ягонагӣ ва гуногунӣ тағьир меёфт. Ягонагии процесси иҷтимоӣ ҳамон вақт ҳам зоҳир мегардид, ки дар байни халқҳои гуногун равобити воқеӣ вуҷуд надошт. Ҳалли ин тазод дар ҳамин аст, ки самту равиши фардони тараққӣ ҳамон самту равиши тараққии насли ягонаи инсоният буда, дар тобеияти ин самту равиши тараққӣ ба қонунҳои умумии таърих ягонагии процесси таърихӣ низ зоҳир мегардад. Тараққии насли ягонаи инсоният минбаъд боиси пайдо гардидани таърихи умумиҷаҳонӣ шуд (ниг. Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 46, қ. 1, саҳ. 47).

Ин давраи муҳими инкишофи таносуби ягонагӣ ва гуногунӣ бо гузаштани инсоният ба тарзи буржуазии истеҳсолот вобаста буд. Марҳалаи капиталистии тараққии инсоният, зикр карда буд Қ. Маркс, бояд равобити ҷаҳониро дар асоси вобастагии мутақобили тамоми инсоният ва инчунин воситаҳои ин равобитро инкишоф дода, базиси моддии ҷаҳони навро бунёд мекард ва аз тарафи дигар, қувваҳои истеҳсолкунандаи инсонро тараққӣ дода, бо мусоидати илм чунин ҳолатеро таъмин менамуд, ки истеҳсолоти моддӣ ба ҳукмронӣ бар қувваҳои табиат табдил ёбад (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 9, саҳ. 230).

Таърихи умумиҷаҳонӣ давраи пойдоршавӣ ва тараққии худро медонад. В. И. Ленин ду тамоюли таърихии тараққии капитализм — пайдо шудани миллатҳо, давлатҳои миллӣ ва бозорҳо, аз як тараф, ва аз тарафи дигар, барқарор шудани равобити умумиҷаҳонӣ, ташкил гардидани бозори ҷаҳонии капиталистиро нишон дода, ягонагии гуногунии таърихи умумиҷаҳониро дар давраи капитализм қайд карда буд.

Октябри Аъзам дар тараққии таърихи умумиҷаҳонӣ тағьироти муҳимме ворид намуд. Пойдоршавии минбаъдаи ҷаҳоне, ки ба он вобастагии мутақобил хос аст, дар шароити ҳамзистии осоиштаи мамлакатҳои системаи ҷамъиятӣ-иқтисодиашон гуногун сурат мегирифт. Сиёсати ленинии ҳамзистии осоишта, ки инкишофи концепцияи таърихи умумиҷаҳониро ифода менамояд, гуногуншаклии дуньёи тазоднок ва ягонаро дар заминаи ҳақиқатан гуманистӣ дар шароити нав собит мекард ва собит месозад.

Вале дар остонаи ҳазорсолаи сеюм дар ҷаҳон чунин дигаргуниҳои амиқе рух додаанд, ки баъзан водор менамоянд дар бораи «кризиси тамаддуни инсоният» сухан ронда шавад. Ин бо хавфи бесобиқаи худмаҳвкунии ядроӣ ва экологии инсоният вобаста аст.

Қ. Маркс навишта буд, ки инсоният ҳамеша дар назди худ чунин ва-

зифаҳоеро мегузорад, ки аз ӯҳдаи иҷроашон мебарояд. Ин ба ҳамон давраи таърих дахл дорад, ки ин гуна вазифаҳо бештар ба таври стихиявӣ иҷро карда мешуданд. Вазифаи аз ҳолати кризис баромадани тамаддуни инсоният бошад, дар сурати шароити моддии мавҷудаи иҷрои он, бештар ба возеҳу равшан фаҳмидани он ва зуҳуроти қувваҳои ҳақиқии инсоният дар миқёси умумиҷаҳонии таърихӣ вобаста мебошад.

Таҳдиди худмаҳвкунии инсоният масъалаи гузаришро ба давраи ноосфера ба таври ҷиддӣ ба миён мегузорад. Тасодуфӣ нест, ки вақтҳои охир ба мероси илмии олими барҷастаи советӣ В. И. Вернадский мароқи зиёд зоҳир карда мешавад, ки тафаккури фавқулодда васеи ӯ ба муносибати вазифаҳои умумиинсонӣ ҳатман эътироф мегардад.

Вазифаи объективии бақои зиндагӣ, ки дар назди инсоният истодааст, ҳалли худро боисрор тақозо дорад ва аз халқҳо, ҳукуматҳо, ташкилотҳо, ҳаракатҳо, одамони некирода талаб мекунад, ки ҳаёти инсониятро тағйир диҳанд, дигаргун созанд, барои иҷрои ин вазифа ғайрату кӯшишашонро муттаҳид намоянд. Ба тамомияти айнии ҷаҳони тазоднок ва дорои хусусияти вобастагии мутақобила бояд тамомияти маънавии инсоният мувофиқ бошад. Ин ба воситаи тафаккури нав, ки бояд заминаи маънавии ноосфера гардад, таъмин мешавад.

ХУДИ тафаккури нав ягонагии гуногуншаклӣ мебошад. Вай чун тафаккури интернационалӣ, умумиҷаҳонӣ ба вуҷуд меояд. Чун альтернативаи маънавӣ бар зидди таҳдиди ҷанги ядроӣ ва фалокати экологӣ вай бояд ба тамоми инсоният тааллуқ дошта бошад ва ба ҳамин маънӣ мансубияти мутлақ ё минтақавии вай инкор мегардад. Тафаккури нав ба ҳаёти гуногунранги халқҳои мухталиф, ташкилотҳо ва ҳаракатҳо — ба идеяҳои ҳақиқатан гуманистии ҳаракати ҷаҳонии коммунистӣ, қувваҳои демократии мамлакатҳои гуногун, идеяи зулмнакунии халқҳои Ҳиндустон, ҳаракати олимон ва ходимони маданият барои сулҳу амонӣ, аз тарафи доираҳои солимфикр ва сиёсатмадорони Ғарб дарк кардани он, ки инсоният ба ҷуз сулҳу амонӣ, яроқпартоӣ ва буньёдкорӣ альтернативаи дигар надорад, реша давондааст. Аммо тафаккури нав дар шуури инсоният пеш аз ҳама дар натиҷаи амалҳои пешбинонаи партия ва мамлакати мо пайдо мешавад. Дар айни замон тафаккури нав арши аълои инкишофи эҷодии марксизм-ленинизми охири қарни XX мебошад. Маҳз ҳамин хусусияти пойдоршавии онро дар мамлакатҳои социализм муайян сохта, шароити махсуси тараққии онҳоро инъикос намуда, бутунии узвиро бо идеяи бозсозӣ, концепцияи КПСС дар бораи тезондани тараққии иҷтимоӣ-иқтисодии мамлакат, демократиконии минбаъдаи ҳаёти халқи советӣ ба вуҷуд меоварад. Идеяҳои бозсозӣ ба қувваҳои сиёсии бисьёр мамлакатҳои хориҷӣ таъсири калон расонда, мавқеи тафаккури навро дар ҷаҳон пурзӯр менамоянд. Диалектикаи таърихи умумиҷаҳонӣ дар ҳамин зоҳир мегардад. Давраҳои муҳими пойдоршавии тафаккури нав инкишофи назарияи илмӣ дар арафаи съезди XXVII КПСС, нуктаю идеяҳои съезд, фаъолияти минбаъдаи партия мебошанд.

Проблемаи ягонагӣ ва гуногуншаклии таърихи умумиҷаҳонӣ бо ҷиҳатҳои нав ғанӣ гардид. Дар вохӯрии намояндагони партияҳо ва ҳаракатҳо, ки ба ҷашни 70-солагии Октябри Кабир омада буданд, М. С. Горбачёв хусусияти революционии таърихан ногузир ба зинаи принципан дигар ва раҳоибахш баромадани инсониятро таъкид намуд. Ӯ зикр кард, ки маҳз социализм дар кори бартараф кардани нуқтаҳои пурхатаре, ки дар тараққии тамаддун ба вуҷуд омадаанд, саҳми ҳалкунанда мегузорад. Ҷиҳати муҳими тафаккури нав ҳамин мебошад, ки гуногуншаклии тараққии инсоният дар тӯли давраи дурудароз эътироф карда мешавад. Ҳанӯз ба қарибӣ мо гумон доштем, ки асри XX асри тантанаи умумиҷаҳонии социализм мешавад. Вале маълум гардид, ки капитализм қодир аст зиддиятҳои дар лаҳзаи ҳозира бағоят хавфноки тараққии худро аз

миён бардорад ва он ба тасаввурот дар бораи ягонагӣ ва гуногунии тараққии минбаъдаи инсоният тасҳеҳоти дахлдор ворид намуд.

Қ. Маркс дар бораи имконияти дар оянда ба вуҷуд омадани инсонияти ягона чун инсонияти ҷамъиятишуда сухан ронда буд (Ниг. Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 42, саҳ. 266). Воқеоти қарни XX инро баояндаи дуртар ақиб партофт ва вазифаи ба вуҷуд овардани инсонияти том ва аз ҷиҳати зиддиятҳо ва гуногунии худ ягонаро хеле пеш аз дигаргунсозии комили революционии ҷаҳон ба рӯзнома гузошт.

Қ. Маркс навишта буд, ки «фақат баъд аз он, ки революцияи бузурги иҷтимоӣ комьёбиҳои давраи буржуазӣ, бозори ҷаҳонӣ ва қувваҳои истеҳсолкунандаи муосирро тасарруф мекунад ва онҳоро ба назорати умумии халқҳои бештар пешқадам тобеъ менамояд, — танҳо он гоҳ прогресси инсоният дигар шабеҳи он маъбуди манфури бутпарастӣ намешавад, ки ба ҷуз аз косахонаи сари кушташудагон шаҳд нӯшидан мехост» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 9, саҳ. 230). Маркс аз хусусияти фоҷиавӣ, ҷиҳатҳои мудҳиш озод шудани прогрессро бо навсозии социалистии зиндагӣ дар мамлакатҳои пешқадам вобаста менамуд. Иҷрои комили ин вазифа баояндаи дур ақиб гузошта мешавад, вале тағьири хусусияти прогресс вазифаи айёми мост. Таърихи умумиҷаҳонӣ гӯё тартибу низоми тараққии худро иваз менамояд. Суханони гениалонаи В. И. Ленин дар бораи он, ки дар таърихи умумиҷаҳонӣ чунин даврахои ҷудогонаи тараққиёт мавҷуданд, ки дорои шакл ё тартиби махсуси ҳамин тараққиёт мебошанд, бори дигар тасдиқ гардиданд.

Проблемаҳои дохилӣ ва берунии мамлакати мо узван ба ҳамдигар вобастаанд. Аз сабаби тафаккури нав ба масъалаҳои ягонагии гуногунӣ дар соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъият муносибати нав ба вуҷуд меояд. Дар форуми байналхалқии «Барои ҷаҳони бе яроқи ядроӣ, барои бақои инсоният» академик Н. Моисеев хусусияти тафаккури навро, ки зарурати ташаккули муносибати муайяни одамон ва инсониятро нисбат ба гуногуншаклии воқеият инъикос менамояд, қайд намуд. Гуногунӣ ҳама вақт ҳаётро аз ҳодисоти ногувораш ҳимоят мекард ва бахти инсоният дар он аст, ки дуньё гуногун мебошад. Тафаккури нав бо эътироф кардани сершумории маданият ва ақоид алоқаманд аст. Шояд, маҳз аз ҳамин — аз эҳтиром намудани гуногунии ақидаҳо, фикру мулоҳизаҳо нисбат ба олам сар кардан лозим бошад, ки ин, албатта, рӯирост ва кушоду равшан даъво намудани мавқеъ ва мақсаду мароми худро истисно намекунад.

Тафаккури нав дар ҳақиқат фалсафаи ҳаёт аст, чунки вай нисбат ба ҳалли масъалаҳои тезу тунди муосир дуруст муносибат карданро мепарварад. Ин на танҳо назария ва сиёсат, балки психология, иқтисодиёт, маданият ва таърих низ мебошад. Дар ҳаёти байналхалқӣ ин ҳамкории амалӣ ва судманди ҳамаи қувваҳои пешқадам мебошад, ки он маданияти бештар мукаммали муносибати мутақобиларо дар асоси **эътироф намудани гуногуншаклии такони эҷодӣ тақозо мекунад.** Вай «ғурури худдонамӣ» ва одати ҷонсахти дафъатан рад намудани ҳамаи дигар ақидаҳоро истисно менамояд, ки инро М. С. Горбачёв дар вохӯрӣ бо намояндагони партияҳо ва ҳаракатҳо, ки ба ҷашни 70-солагии Октябри Аъзам омада буданд, махсусан таъкид кард. Дар иқтисодиёт ин ҷустуҷӯи роҳҳои гуногуни иҷрои вазифаҳои иқтисодӣ, шаклҳои мухталифи пудрати коллективӣ ва оилавӣ, ҳаракати кооперативӣ, хоҷагии ёрирасони шахсӣ, васеъ ҷорӣ намудани муносибатҳои гуногуни ҳисоби хоҷагӣ мебошад. Ва дар айни замон эътироф кардани самту равиши ягона ва асосии амалиёт, пойдор намудани асосҳои муҳимтарини ин гуногуншаклӣ аст. Маҳз бо назардошти ҳамин М. С. Горбачёв дар съезди чоруми умумииттифоқии колхозчиён қайд намуд, ки «ҳадду ҳудуди кооперация беинтиҳо нест. Моликияти кооперативро баробари моликияти давлатӣ дониста, мо дар зимни ин роли пешбарандаи моликияти умумихалқии давлатиро пурра тасдиқ менамоем».

ЧУНИН рафтор барои вусъати плюрализми социалистӣ низ хос мебошад. «Демократизми социалистӣ, — таъкид карда шуда буд дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС, — ин гуногунии шаклҳои ҳаёти иҷтимоӣ, сиёсӣ аст, табиист, ки ин дар заминаи принципҳо ва сарватҳои социалистии мо».

Вақто ки мо дар бораи плюрализми социалистӣ сухан меронем, гап на дар бораи тағьир додани асосҳои социализм, балки дар бораи мустаҳкам намудани онҳо бо роҳи демократиконии ҷамъият меравад. Маънои даъвати «Бештар социализм!» аз нигоҳи мақсади иҷтимоӣ-таърихӣ ба чунин савол ҷавоб медиҳад: ғайрату кӯшиш ва озодӣ, ки дар ошкорбаёнӣ, танқид ҳувайдо гардида, ин ошкорбаёнӣ, танқид маҳдудиятҳои сунъӣ ва феҳристи рутбаҳоро намедонад, ба кадом самт ва чи тавр инкишоф дода шавад. Умуман озодӣ гуфтанӣ гап нест, озодӣ **аз чӣ** ва **барои чӣ** ҳаст. Аз маслакгумкардагон ва бюрократҳо, расмиятпарастӣ ва беҳавсалагӣ озод гардида, дар мавқеъҳои танқиди эҷодкунанда устувор истодан бағоят муҳим аст.

Инкишофи ҳаматарафаи демократия дар мамлакати мо ин озодии номаҳдуд ба манфиати тараққии ҷамъияти социалистӣ аст. Дар вақташ В. И. Ленин оппортунистонро барои он танқид карда буд, ки онҳо иртиботи байни диктатураи пролетариат ва демократияро дуруст намефаҳмиданд. Ӯ нишон дод, ки диктатураи пролетариат муқобилати синфҳои ҳукмрони сарнагуншударо дарҳам шикаста, дар айни ҳол ба оммаи халқ дар кори бунёд кардани ҷамъияти навин ҳуқуқ ва озодиҳои васеъ медиҳад. Имрӯз мо дар шароити давлати умумихалқӣ зиндагӣ мекунем, вале ин магар маънои онро дорад, ки мо манъкуниҳо ва ноозодиҳоро намедонем. Албатта, не. Озодӣ ва ноозодӣ ду паҳлӯи як чиз аст. Ҷамъияти мо ҷамъияти озод аз истисмори одам аз тарафи одам аст ва ин чунин маъно дорад, ки дар он барои истисмор ва нобаробарии синфӣ ҳеҷ гуна озодӣ нест. Барои мо принципҳои интернационализм ва ватандӯстии социалистӣ, ки ба онҳо ҳама гуна зуҳуроти миллатчигӣ ва шовинизм номувофиқ аст, муқаддасанд. Ҷамъияти мо ҷамъияти меҳнатдӯстони осоишта аст, яъне дар он барои озодии тарғиби ҷанг ҷой нест.

Дар ҷамъияти буржуазӣ озодӣ ва ноозодӣ моҳият ва хусусияти дигарро молик аст. Дар он ҷо синфҳои ҳукмрон дар зери байрақи плюрализми буржуазӣ ба васила дурӯғ, таҳрифи моҳиронаи маълумотҳо ва қудрати пул дар амал озодии одамонро маҳдуд менамоянд. Чунон ки таърих нишон дод, ҳамин ки дар натиҷаи ҳаракати революционӣ ба моликияти хусусӣ таҳдид ба вуҷуд омад, қариб ҳамеша ҷавобан хавфи табаддулоти фашистии иртиҷоӣ ба вуҷуд меояд ва ба амал бароварда мешавад.

Ба ибораи дигар, диалектикаи озодӣ ва ноозодӣ таърихан тағьир меёбад. Озодӣ маънои онро надорад, ки ҳама чиз ҷоизу равост. Дар паси манъкуниҳои мо, ки озодиамонро таъмин менамоянд, даҳсолаҳои тӯлонии мубориза ва меҳнати баҳодурона, миллионҳо одамони ҳалокгардида қарор доранд. Ва мо аз баҳри озодии ҳақиқатан инсонӣ намегузарем.

Маҳдудкунии сунъӣ, афзун кардани чунин манъкуниҳое, ки боиси бюрократиконии ҷамъият мегарданд, гапи дигар аст. Ҳам дар партия, ҳам дар комсомол ба ҷои инкишоф додани ташаббусу асосҳои мустақилона якшаклӣ ҷорӣ шуда, маҷлисҳо тадриҷан ба спектаклҳо табдил меёфтанд, амалҳои қолабӣ ва маросимҳои сохта ҳукмфармо буданд. Дар баробари ин дар давраи карахтӣ барои танқид мамнӯъгоҳҳои бюрократонаи хомӯшнишинӣ пайдо мегардиданд. Аз ин карахшҳои танаи солими ҷамъият озод гардида, аз тарзи кӯҳнаи тафаккури якранг низ халос шудан лозим аст. Дар Пленуми февралии (соли 1988) КМ КПСС таъкид карда шуд: «Демократизм, боварӣ ба одамон, тоқат ба чизи ғайриодатӣ, ба ҷустуҷӯ, салоҳият, некхоҳӣ, ҳавасмандгардонии ташаббус ва навоварӣ, дастгирии одамони боистеъдод — чунинанд принципҳои

асосии кори партиявӣ дар масъалаҳои маданият, дар соҳаи маънавии бозсозӣ». Ҳақиқатан ҳам, психологияро тағьир додан, ба гуногунии ақоид, фикрронихо одат карда, принципҳои асосии моро фаромӯш накардан лозим аст. Аслан ин тақозои диалектика дар процесси дарки ҳақиқат мебошад.

В. И. Ленин китоби Гегель «Илми мантиқ»-ро конспект карда, хусусияти диалектикии ҳақиқат ва дарки онро таъкид намудааст. «*Маҷмӯи ҳамаи* ҷиҳатҳои ҳодисот, воқеият ва *робитаи* (мутақобилаи) онҳо — ҳақиқат ана аз ҳаминҳо таркиб меёбад, — менависад ӯ дар «Дафтарҳои философӣ». — Робитаи (гузаришҳо, зиддиятҳои) мафҳумҳо — мазмуни асосии мантиқ, *зимнан* ин мафҳумҳо (ва робитаи онҳо, гузаришҳо, зиддиятҳо) чун инъикоси ҷаҳони айнӣ нишон дода шудаанд» (Куллиёт, ҷ. 29, саҳ. 178).

Ҳақиқат чун процесс ва натиҷаи дониш гуногунии зиддиятнокро дар ягонагиаш инъикос менамояд. Аз ҷониби дигар, худи процесси дарки иҷтимоӣ дар ҷамъият диалектикаи ҷузъу кул буда, ба воситаи сершумории нуқтаи назар, баҳодиҳиҳо ва фикрронихои фардҳо сурат мегирад, ки онҳо коллективро ташкил медиҳанд ва қарорҳои ягона қабул мекунанд.

Процесси афзоиши гуногуншаклӣ барои соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъият хос аст. Масалан, раиси Суди Олии СССР В. И. Теребилов бо назардошти хусусияти диалектикии дониш таклифи меҳнаткашонро дар бораи салоҳ будани ҳангоми баррасии корҳои мураккаб дар суд зиёд намудани шумораи мушовирони халқӣ дастгирӣ кард, ки ин иқдом замонати амиқтар ва ҳаматарафатар таҳқиқ намудани ин гуна корҳо мебошад. Сухан дар бораи пурзӯр намудани адлия дар ҷустуҷӯи ҳақиқат ва қарорҳои дуруст меравад.

Принципи объективияти дониш, ягонагии ихтилофноки он тақозо дорад, ки ба омӯхтани таърих, баҳодиҳӣ ба ин ё он шахс ҳам муносибат якхела карда нашавад. Чунончи, дар илми таърих ҳангоми баҳодиҳӣ бештар вақт ҳамин гуна муносибат ҷой дошт. Ҳоло партия мекӯшад таърих ва шахсро дар инкишоф ва мухолифатнокӣ, бо ҷиҳатҳои мусбӣ ва манфиаш нишон диҳад. Аз ҷумла, дар ин бора дар маркази матбуот, ки дар рӯзҳои ҷашнгирии 70-солагии Октябри Аъзам кор мекард, гуфта шуд. Вале ин набояд қолиб шуда монад.

Мо бори дигар боварӣ ҳосил менамоем, ки тафаккури нав пеш аз ҳама дастури амал мебошад, на нақша ё қолаб. Дар шароите, ки такони эҷодӣ тавлид мегардад, вақто ки ҳалли масъала аз бисьёр ҷиҳат ба омили зеҳнӣ вобаста аст, бисьёр муҳим мебошад, ки самти асосии кор дар сурати мавҷудияти шаклҳои сершумори татбиқи он дуруст муайян карда шавад. Ин ба пленуми IX ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки моҳи март баргузор гардида, вазифаҳои муҳими бозсозии маорифи халқро муҳокима намуд, хос аст. Ҳанӯз хеле пеш аз оғози пленум аз рӯи ин масъалаи муҳимтарин мубодилаи васеи афкор вусъат ёфт, ки он дар рафти кори пленум идома дода шуд. Дар заминаи фактҳои конкретӣ ҷиҳатҳои гуногуни маорифи халқ баррасӣ гардиданд, то ки самтҳои асосии бозсозии он муайян карда шаванд.

Процесси иҷтимоӣ ягонагии диалектикии чизи айнӣ ва зеҳниро ифода намуда, дар айни замон ҳамчун ягонагии гуногунӣ, ки мазмуни конкретии он ба шароити айнӣ ва омили зеҳнӣ вобаста аст, зоҳир мегардад. Бинобар ин ошкор намудани ҷиҳати асосӣ чун чизи дар гуногунии мухолифатноки зуҳуроти он ягона аз бисьёр бобат ба мо вобаста аст. Ва ин ҷиҳати асосӣ имрӯз чун тақозои ҳаёт дониста шудани гуногуншаклӣ мебошад.

# НЕРУИ ЗЕҲНӢ ДАР СИСТЕМАИ ОМИЛҲОИ СУРЪАТАФЗОӢ

Н. ЮСУФӢ

ИНКИШОФИ бемайлони қувваҳои истеҳсолкунанда ва такомули минбаъдаи муносибатҳои истеҳсолӣ дар процессҳои иҷтимоию иқтисодие, ки дар ҷамъияти мо ба амал меоянд, падидаҳои навро ба миён меоваранд. Дар натиҷаи таҷҳизонии техникӣ ва технологии соҳаҳои асосии хоҷагии халқ, бозсозии механизми хоҷагӣ, афзудани роли ташкили илмии меҳнат ва идоракунии истеҳсолоти ҷамъиятӣ талабот ба мундариҷаи омили асосии суръатафзоӣ — омили инсонӣ хеле тағьир ёфт.

Дар ин шароит аҳамияти маориф ба куллӣ баланд шуд. Чунин ҳолате ба вуҷуд омад, ки суръат, миқьёс ва сифати тайёр кардани қувваи коргарӣ дар системаи маориф ба тараққии ҷамъият таъсири торафт бештар мерасонанд. Дар қатори идеология, маданият, адабиёт ва санъат маориф ҳамчун заминаи фаъолсозии омили инсонӣ ба майдон мебарояд.

Маориф аз бисьёр ҷиҳат чунин хусусиятҳои тарзи ҳаёти советӣ, аз қабили оштинопазир будан нисбат ба расмиятчигӣ ва бюрократизм, зуҳуроти унсурҳои миллатчигӣ ва шовинизм, зоҳирнамоӣ ва намоишкорин хушку холӣ, зуҳуроти рӯҳияи истеъмолчигии мещанӣ ва индивидуализми майдабуржуазиро ташаккул медиҳад. Вай ҷаҳонбинии инсонро ташаккул дода, ба муносибати ӯ ба меҳнат, моликияти социалистӣ, ба рафиқони ҳамкор, ба корҳои истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ таъсири фавқулодда зиёд мерасонад ва гарави муҳити солими иҷтимоӣ-психологӣ дар оила ва коллективи меҳнатӣ мебошад.

Маориф ҳамчун соҳаи мустақили фаъолият талаботи ҷамъиятро ба коркунони соҳибихтисос қонеъ мегардонад, ба афзоиши ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ ҳавасманд менамояд, шахсияти ҳамаҷониба инкишофёфтаро ташаккул медиҳад. Аҳамияти аз тарафи коркунони ҷамъияти социалистӣ истифода шудани донишҳои ҳосилшуда ва неруи интеллектуалие, ки ҷамъият дар марҳилаи ҳозира ба он ноил гардидааст, аз аҳамияти истифодаи унсурҳои моддии истеҳсолот камтар нест.

М. С. Горбачёв дар баромади худ дар Пленуми январии (с. 1987) ҚМ КПСС гуфт: «Бозсозӣ аз коркунон салоҳият ва кордонии олиро талаб менамояд. Алҳол бе дониши ҳамаҷонибаи муосир, бе фаҳмиши чуқури масъалаҳои истеҳсолот, илм ва техника, идоракунӣ, иқтисодиёт,

ташкили кор, додани музди он, психологияи кор кардан илоҷ надорад. Умуман, ба мо лозим аст неруи интеллектуалии мамлакатро ҳатталимкон бештар ба кор андозем, боздеҳи эҷодии онро хеле баланд бардорем».

Таъмини интеллектуалии программаи тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ бояд ҳамчун яке аз шартҳои татбиқи марҳала ба марҳалаи ин программа дониста шавад. Дар натиҷаи афзоиши дониши умумӣ ва касбии коркунони ҷамъияти социалистӣ фаъолияти бунъёдкорона ва эҷодии онҳо такмил ёфта, дараҷаи некӯаҳволии моддӣ ва маънавии халқи советӣ баланд мешавад, як қатор вазифаҳои муҳими тараққии иҷтимоӣ иҷро гардида, неруи иқтисодии мамлакат афзуда, қудрати мудофиавии он таъмин мегардад ва суръати бунъёд кардани базаи моддию техникии коммунизм бештар мешавад.

Ҷамъияти социалистӣ барои такрористеҳсоли интеллектуалии қувваи коргарӣ шароити муносиб фароҳам оварда, дар назди худ мақсад мегузорад, ки инсонро ҳамчун шахсият тарбия намояд ва маҳорати онро ҳамчун истеҳсолкунандаи неъматҳои моддӣ ва маънавӣ инкишоф диҳад. Такрористеҳсоли интеллектуалии қувваи коргарӣ бо самараи иқтисодии истифодаи он маҳдуд нагардида, балки дар шакли инкишофи ҳамаҷонибаю озодонаи коркун ба амал бароварда мешавад.

В. И. Ленин таъкид менамуд, ки муҳимтарин вазифаи сохтмони коммунизм гузаришест ба тарбияю таълим ва тайёр кардани одамони **ҳартарафа инкишофьёфта ва ҳартарафа** тайёршуда..., одамоне, **ки ҳама корро карда метавонанд»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 31, саҳ. 35).

Инкишофи ҳамаҷонибаи аъзоёни ҷамъияти социалистӣ на фақат ташаккули донишҳои касбии онҳо, инчунин ҳалли маҷмӯи проблемаҳои вобаста ба тарбияи умумимаданӣ, идеявию сиёсӣ, ахлоқӣ ва эстетикии инсонро дар бар мегирад. Аз ин рӯ, ташаккули шахсияти ҳамаҷониба инкишофьёфта проблемаи калонест, ки ҳалли амалии он мураккабу тӯлонӣ аст.

Хусусияти хоси такрористеҳсоли интеллектуалии қувваи коргарӣ ба як қатор омилҳои иҷтимоию иқтисодӣ, монанди вазъияти системаи маориф, шароити моддии зиндагонии аҳолии минтақаи муайян, структураи ҷинс ва синну сол, шароити табиию иқлимӣ, тахассуси истеҳсолӣ вобастагӣ дорад. Миқьёс ва характери такрористеҳсоли интеллектуалии қувваи коргарӣ аз бисьёр ҷиҳат бо имкониятҳое, ки гурӯҳи табақаҳои гуногуни ҷамъияти социалистӣ барои соҳиб шудан ба маълумоти умумӣ ва махсус доранд, муайян карда мешаванд. Ҷамъият барои ҳамаи граждaнинҳои худ дар соҳаи маориф шароити баробар муҳайё намуда, бо ҳамин на фақат аз ҷиҳати конституционӣ, балки дар амал яке аз принципҳои адолати иҷтимоиро ҷорӣ менамояд, ки татбиқи он суръат ва структураи такрористеҳсоли интеллектуалии онҳоро муайян мекунад.

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар муассисаҳои таълимии мамлакат тақрибан 70 миллион нафар коргарон, зиёда аз 35 миллион нафар мутахассисони дорои маълумоти миёна ва беш аз 22 миллион нафар мутахассисони дорои маълумоти олӣ тайёр карда шуданд. Ҳоло ҳар чорумин нафари машғули кори хоҷагии халқи мамлакат маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дорад. Доштани маълумоти миёна нормаи тарзи ҳаёти советӣ мегардад. Ҳозир дар мактабҳои советӣ 57 миллион нафар хонандагон ва студентон касбу дониш меомӯзанд.

Дар аввали соли таҳсили 1986/87 шумораи таҳсилкунандагон дар республика 1644,1 ҳазор нафар, аз он ҷумла дар мактабҳои маълумоти умумӣ 1150,4 ҳазор нафар, дар донишкадаҳои касбҳои техникӣ 49,0 ҳазор нафар, дар донишкадаҳои миёнаи махсус 41,3 ҳазор нафар, дар донишкадаҳои олӣ 55,3 ҳазор нафарро ташкил медод. Соли 1986 дар хоҷагии халқи Тоҷикистон 315 ҳазор нафар мутахассисон, аз ҷумла дорои маълумоти олӣ 165 ҳазор нафар, дорои маълумоти миёнаи махсус 150 ҳазор нафар машғули кор буданд. 348,1 ҳазор нафар касбҳои нав омӯхта, ихтисоси худро такмил доданд.

Вале дар шароити интенсивонии хоҷагии халқ ҷиҳатҳои миқдории тайёр намудани қувваи коргарии соҳибихтисос дар системаи маълумо-

ти умумӣ ва махсус ҳамаи проблемаҳои онро ҳал намекунад. Проблемаи сифати тайёркунии кадрҳои ояндаи коргарӣ ва мутахассисон, ки ба куллӣ беҳтар намудани тайёрии касбӣ ва марксистӣ-ленинии онҳоро талаб мекунад, аҳамияти махсус пайдо менамояд.

Съезди XXVII КПСС вазифа гузошт, ки ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ собитқадамона ба амал бароварда, барои афзун кардани самараи таълим ва тарбия суботкорона ҷидду ҷаҳд намуда, тайёрии ҷавонон ба ҳаёти мустақилона ва меҳнат қатъиян беҳтар карда шаванд.

Солҳои охир дар баробари афзоиши шумораи мутахассисон ба сифати тайёр кардани онҳо диққати даркорӣ дода намешуд, ақибмонии базаи моддию техникии донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсус ва дар амалияи истифодаи мутахассисон ҳодисаҳои манфӣ ҷой доштанд. Съезди XXVII КПСС ин ҳолатро ба назар гирифта, роҳҳои асосии бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсусро муайян кард. Дар назди мактаби олӣ ва миёнаи махсус ҳоло се вазифаи бо ҳам алоқаманд: қатъиян беҳтар кардани тайёрии марксистӣ-ленинии мутахассисон; пурзӯр намудани манфиатдории мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус, соҳаҳои хоҷагии халқ барои баланд бардоштани дараҷаи таълим ва такмили ихтисоси кадрҳо; куллан беҳтар намудани истифодаи мутахассисон дар истеҳсолот гузошта шудааст.

Роҳҳои ҳалли проблемаҳои бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Роҳҳои асосии бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар мамлакат» нишон дода шудаанд. Баъди ин ҳуҷҷат КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР як қатор қарорҳо қабул карданд, ки дар онҳо тадбирҳои конкретии қатъиян беҳтар намудани сифати тайёркунии кадрҳои илмӣ ва истифодаи онҳо дар хоҷагии халқ, баланд бардоштани роли илми мактаби олӣ дар тезонидани прогресси илму техника, мустаҳкам намудани базаи моддию техникии мактаби олӣ ва миёнаи махсус, беҳтар намудани роҳбарии мутамарказ ба системаи тайёркунӣ ва такмили ихтисоси кадрҳо муайян карда шудаанд.

Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС дар вусъат ёфтани ҷустуҷӯи эҷодӣ дар иҷрои вазифаҳои бозсозии тамоми системаи маориф такони нав гардид. Котиби КМ КПСС Е. К. Лигачёв дар маърӯзаи худ «Дар бораи рафти бозсозии мактаби миёна ва олӣ ва вазифаҳои партия оид ба татбиқи он» аз ҷумла қайд намуд, ки ислоҳоти дар мамлакат оғозёфтаи кори мактаб, маълумоти олӣ ва миёнаи махсус натиҷаи майлу хоҳиши субъективона набуда, балки ҷавоби қонунии ҷамъияти мо ба даъвати замон, тақозои бозсозӣ аст.

Дар солҳои амалӣ гардондани ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ, маълумоти олӣ ва миёнаи махсус баъзе дигаргуниҳои мусбат ба амал омаданд. Аз ҷумла, дар амалияи маблағҷудокунӣ барои маорифи халқ тағйирот дида мешавад, муносибати аз ҳисоби пули боқимонда таъмин намудани тараққии маориф тадриҷан барҳам мехӯрад, маоши муаллимон, стипендияи студентон ва аспирантҳо зиёд карда шудааст. Бо вуҷуди ин суръат ва вусъати татбиқи ислоҳоти пешбинишудаи мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ, бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус ҷамъияти моро қонеъ кунонида наметавонанд. Байни вазъияти ҳозираи мактаби миёнаю олӣ ва суръати тараққиёт, ки беш аз пеш мамлакатро фаро мегирад, тафовут ба назар мерасад, тамоюли суръати сусти тараққии соҳаи маориф назар ба дараҷаи ҷаҳонӣ мушоҳида мешавад, аз мавқеи таҷрибаи бадастовардаи бозсозӣ ғайрикофӣ будани тадбирҳои пешбинишуда, саъю кӯшиш барои бо усулҳои кӯҳна ба амал баровардани он равшан намоён мегардад.

Пленуми IX КМ ПК Тоҷикистон дар асоси материалҳои Пленуми февралии КМ КПСС вазифаҳоеро, ки дар назди ташкилотҳои партиявии

республика оид ба бозсозии маорифи халқ истодаанд, амиқ муҳокима намуд. Дар Пленум қайд карда шуд, ки дар процесси бозсозии маорифи халқ дар солҳои панҷсолаи чорй баъзе дигаргуниҳои мусбат ба амал омадаанд. Бо вуҷуди ин дар маорифи халқи республика тағьироти куллй ва амиқ ҳанӯз рух надодааст. Аз ҷумла, бисьёр нуктаҳои ислоҳот аз ҳаёти воқей дур буданд, барои худ заминаи моддй-техникии зарурй надоштанд, бо бозсозии тамоми ҳаёти иқтисодй ва иҷтимой-сиёсии мамлакат узван вобаста карда нашуда буданд, дар тарзу услуби роҳбарй ба маорифи халқ дигаргуние дида намешавад. Умуман дар республика вазъияти кор дар системаи маорифи халқ ниҳоят бад аст.

Бо муассисаҳои томактабй ҳамагй 15,5 фоиз кӯдакон фаро гирифта шудаанд, дар деҳот ин рақам танҳо 4 фоизро ташкил медиҳад. Аз 830 нафар мудирони муассисаҳои томактабй фақат 55 фоизашон дорои маълумоти олй мебошанд ва 946 нафар коркуноне, ки бо тарбияи кӯдакон машғуланд, фақат мактаби миёнаи маълумоти умумиро тамом кардаанд. Ҳамагй аз се як ҳиссаи мактабҳои маълумоти умумй дар биноҳои типй ҷой дода шудаанд, 80 фоизи мактабҳо ду-се сменагй кор мекунанд. Барои як нафар студенти мактаби олй ба ҳисоби миёна ҳафт метри мураббаъ ва барои хонандаи техникум панҷ метри мураббаъ майдони таълимй-лабораторй рост меояд, дар сурате ки он аз рӯи нормативҳо бояд мутаносибан 17 ва 7,6 метри мураббаъро ташкил намояд. Дараҷаи бо таҷҳизоти ҳозиразамон таъмин будани онҳо 30—40 фоизи нормативро ташкил медиҳад. Аз 42 нафар директорони техникумҳо 15 нафарашон маълумоти базавй надоранд. Дар мактабҳои олй шумораи докторҳои илм 2,5 фоиз, муаллимони бе унвони илмй аз се ду ҳиссаи омӯзгоронро ташкил медиҳанд. Ҳамаи ин зуҳуроти манфй, ки дар системаи маорифи халқи республика ҷой дорад, ба процесс ва сифати тарбияи коркуион ва мутахассисони комилихтисос таъсири бад мерасонад.

Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС татбиқ намудани дастури стратегии съезди XXVII КПСС-ро дар бораи ташкили системаи таълими бефосила, ки бояд тамоми звеноҳои тарбия ва таҳсилро аз муассисаҳои томактабй ва берун аз мактаб сар карда то системаи такмили ихтисоси кадрҳо фаро гирад, ба сифати вазифаи амалй ба миён гузошт. Дар назди тамоми системаи маорифи халқ вазифаҳои калонмиқьёсе гузошта шудаанд, ки ташаккул ва татбиқи концепцияи маълумоти миёнаи умумй, аз нав таҷҳизонидани базаи моддй-техникии муассисаҳои таълимй, барҳам додани монеаҳои идоравй ва ба амал баровардани сиёсати ягонаи давлатии маориф, ҳамаҷониба демократиконии он, дигаргунсозии системаи тайёркунй ва такмили ихтисоси кадрҳои педагогиро дар бар мегиранд.

Революцияи илмию техникй масъалаи тайёркунии кадрҳои баландихтисосро ба тарзи нав ба миён мегузорад, зеро дар шароити дар хоҷагии халқ васеъ истифода бурдани техникаи навтарин барои коркуни имрӯза на фақат дастони моҳир, балки маданияти баланди умумй, тайёрии политехникй ва гуманитарй низ лозиманд. Автоматонии процессҳои истеҳсолот, ба вуҷуд овардани системаҳои зудамали истеҳсолй, механиконии комплексй, баланд бардоштани дараҷаи техникй ва сифати машинаю таҷҳизоти истеҳсолшаванда, ба асоси саноатй гузаштани хоҷагии аграрй нисбат ба маълумоти умумй ва касбии коркунон беш аз пеш талаботи калон ба миён мегузоранд.

Меҳнаткашони ҷамъияти социалистй вазифаҳои бевосита ба олати меҳнат таъсиррасониро ба дӯши машина ва механизмҳо гузошта, он қисми фаъолияти истеҳсолиро, ки дараҷаи хеле баланди интеллектуалиро талаб мекунад, ба зиммаи худ мегиранд. Интеллектуалй намудани меҳнати коркун боиси он мешавад, ки вай дигар на иҷрокунандаи меҳнати ҷисмонй мебошад, балки ҳамчун роҳбари процесси технологй афзалан бо меҳнати фикрй машғул мешавад. Яъне вазифаҳои коркун дар процесси истеҳсолот аз назорат, танзим, батартибдарорй ва ҳалли дурусти масъалаҳои истеҳсолй иборат мешавад.

Ҳамин тавр, фаъолияти истеҳсолии коркун торафт бештар мазмуни интеллектуалй ва эҷодй пайдо мекунад, ки дар натиҷаи ин коркуни

соҳибихтисоси дорои дониши васеи истеҳсолӣ ва илмӣ симои марказии истеҳсолоти ҷамъиятӣ мегардад. Дониши коркун, ки дар процесси истеҳсолот ба кор бурда мешавад, роли қувваи истеҳсолкунандаи меҳнатро адо мекунад, худи **маълумот**, ки ин донишро ташаккул медиҳад, **қувваи бевоситаи истеҳсолкунандаи ҷамъият мебошад.**

Мутаассифона, то ҳол чунин ҳолат ҷой дорад, ки ҳангоми баҳодиҳӣ ба омилҳои афзоиши даромади миллӣ аз будаш зиёд нишон додани роли шароитҳои моддии истеҳсолоти ҷамъиятӣ, монанди бо фонд ва энергияи электр таъмин будан, масолеҳталабӣ ба мушоҳида мерасад, аммо дараҷаи ихтисоси коркунон ба назар гирифта намешавад. Ҳол он ки ин омил роли асосӣ мебозад, зеро дараҷаи истифодаи фондҳои истеҳсолӣ дар ниҳояти кор ба худи коркун, ба дараҷаи донишҳои касбии вай вобастагӣ дорад. Албатта, аҳамияти таъсири таъминоти моддии истеҳсолотро ба афзоиши даромади миллӣ паст кардан мумкин нест, вале барои тавзеҳи динамикаи вай ин бешубҳа кам аст. Мувофиқи баҳодиҳии мавҷуда, ба ҳар сӯми хароҷот ба маориф чор сӯми даромади миллӣ рост меояд. Аксар вақт мафҳуми «дараҷаи ихтисос» фақат бо мавҷудияти ин ё он навъи маълумоти касбӣ ва махсус алоқаманд карда мешавад. Вале инкишофи умумӣ, ки дар процесси таълим ҳосил мегардад, ба ҳисоб гирифта намешавад. Аммо чунин муносибати анъанавӣ барои муайян кардани ихтисос ба талаботи объективии истеҳсолот нисбат ба сифати тайёркунии коргарон мухолиф шуд. Ҳоло маълумоти умумӣ ба қисми таркибӣ ва баробарҳуқуқи ихтисоси истеҳсолии коркун мубаддал гардидааст. Маълумоти умумӣ минбаъда такмил додани тамоми қобилияту имкониятҳои шахсиятро талаб менамояд. Вай асоси ҳар навъи маълумоти махсус буда, барои иштироки ҳаматарафа ва пурмазмуни шахс дар ҳаёти ҷамъиятӣ замина ба вуҷуд меоварад. Дараҷаи пасти маълумоти умумии баъзе категорияҳои коркунон ба баланд бардоштани савияи ихтисоси онҳо монеъ мешавад.

Мактаби маълумоти умумӣ бояд асосҳои маданияти маънавии шахсиятро низ гузорад, барои худомӯзии минбаъда, васеъ намудани ҷаҳонбинии умумимаданӣ ва табиатшиносию илмӣ замина фароҳам оварад. Ҳамаи ин аҳамияти калон пайдо мекунад, зеро салоҳияти касбӣ ва масъулияти баланди кадрҳо аз бисьёр ҷиҳат миқьёс ва суръати прогресси илму техника, интенсивонии хоҷагии халқро муайян мекунад.

Гарчи ҳамаи зерсистемаҳои маориф дар шароити социализм байни худ ва бо он соҳаҳои хоҷагии халқ, ки барои онҳо кадрҳо тайёр карда мешаванд, алоқаи зич доранд, бо вуҷуди ин байни дараҷаи тараққии интеллектуалии умуман қувваи коргарӣ ва дараҷаи мавҷудаи тараққии воситаҳои истеҳсолот номувофиқатии муайян дида мешавад, ки он якчанд сабабҳо дорад.

Аввало, дар планкашии маълумоти касбӣ зуҳуроти манфӣ ҷой дорад. Ин нокифоя ба ҳисоб гирифта шудани талаботи истеҳсолот ба миқдор ва сифати қувваи коргарие мебошад, ки дар системаи маориф тайёр карда мешавад. Ин талабот бо афзоиши мураккабии меҳнат, ки дар натиҷаи автоматонию механиконии комплексӣ ва компьютеризацияи процессҳои истеҳсолӣ пеш аз ҳама дар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ ба амал меояд, вобастагӣ дорад. Ба ин муносибат дар мамлакат норасоии кадрҳои коргарони соҳибихтисос ба вуҷуд омад: мураккабии технологии кор назар ба дараҷаи ихтисоси коргарон тезтар ба амал меояд. Дар як қатор корхонаҳои ҷудогона ин тафовут як разряди томро ташкил медиҳад.

Дуюм, тағьир ёфтани структураи соҳавии истеҳсолот, ки бо тараққии пуравҷи соҳаҳои пешқадами хоҷагии халқ алоқаманд аст. Дар натиҷа дар як соҳа барзиёдии қувваи коргарӣ ба амал меояд, дар соҳаи дигар бошад, ин қувваи коргарӣ намерасад. Боиси ташвиши ҳаққонист, ки муддати дароз дар кори таъмин намудани хоҷагии халқ бо кадрҳои инженерӣ номутаносибӣ вуҷуд дорад. Аз рӯи як қатор ихтисосҳо онҳо-

ро назар ба талабот зиёд тайёр мекунанд. Дар айни замон дар соҳаи электроника, асбобсозӣ, автоматика, робототехника ва дигар касбҳои инженерӣ кадрҳо намерасанд. Аз 1,5 миллион коркунони илмӣ фақат 4600 нафарашон психолог мебошанд, дар сурате ки онҳо дар ШМА 150 ҳазор нафарро ташкил медиҳанд. Дар соҳаи иқтисодиёт, хусусан идоракунӣ, кам будани мутахассисон ҳис карда мешавад.

Сеюм, ҷой доштани фактҳои тақсим ва истифодаи нодурусти кадрҳои баландихтисос мувофиқи ихтисосҳои дар системаи маълумоти касбӣ ва махсус омӯхтаашон. Ҳоло умуман дар мамлакат қариб нисфи муаллимон ва кадрҳои аграрӣ аз рӯи ихтисосашон кор намекунанд, дар саноат 300 ҳазор нафар инженерон ба сифати коргар кор мекунанд. Бисьёр тамомкунандагони муассисаҳои таълими касбӣ-техникӣ ва миёнаи махсус мувофиқи ихтисоси гирифтаашон кор намекунанд.

Ҳамаи ин боиси он мешавад, ки дар корхонаҳои ҷудогона, дар баъзе соҳаҳо ва дар территорияи минтақаҳои алоҳидаи мамлакат дараҷаи интеллектуалии қувваи коргарӣ ба тараққии воситаҳои истеҳсолот мувофиқат намекунад. Байни техникаи нав ва коркунони истеҳсолот, ки бо истифодаи он машғуланд, фосилае пайдо шудааст, зеро дараҷаи тайёрии касбӣ на ҳамеша аз ҷиҳати техникӣ ба олатҳои меҳнат мувофиқат мекунад, ки ин боиси нопурра истифода бурдани имкониятҳое мегардад, ки олатҳои нави меҳнат доранд. Зиддияте ба вуҷуд меояд, ки он бояд дар натиҷаи дидани чораҳо оид ба тараққии минбаъдаи системаи маориф ва таъмин намудани мувофиқати байни дараҷаи интеллектуалии қувваи коргарӣ ва дараҷаи тараққии воситаҳои истеҳсолот бартараф карда шавад. Ин вазифаро дар шароити социализм дар процесси дарки қонуниятҳои прогресси илму техника ва истифодаи қонуни тараққиёти мунтазам ва мутаносиб комилан иҷро кардан мумкин аст. Қайд кардан зарур аст, ки процесси ташаккули коркунони типи нав бояд аз суръати прогресси илму техника афзалият дошта бошад.

Дар панҷсолаи ҷорӣ дараҷаи автоматонӣ дар хоҷагии халқ ба ҳисоби миёна дар мамлакат 2 баробар меафзояд, истеҳсоли воситаҳои техникаи ҳисоббарорӣ 2,3 баробар, адади роботҳои саноатӣ 3 баробар зиёд мешавад. Дар истеҳсолот ҷорӣ намудани қариб 5 ҳазор системаи автоматонидашудаи идоракунии процессҳои технологӣ, 1,5—2 баробар зиёд кардани татбиқи технологияи пешқадам пешбинӣ шудааст. Иҷрои чунин программаи калону мураккаби илмию техникӣ ва технологӣ фақат дар сурати мавҷуд будани кадрҳои дараҷаи донишашон баланд имконпазир аст. Автоматонӣ, механиконӣ ва роботикунонии истеҳсолот дар айни ҳол бояд ҷои корро ба куллӣ дигаргун, шароити меҳнатро хеле беҳтар ва меҳнатро бештар пурсамару эҷодӣ ва шавқовар гардонанд. Партия ин ҳамаро муҳимтарин вазифаи иҷтимоӣ мешуморад.

Илман ба роҳ мондани ташаккули неруи интеллектуалӣ барои қонеъ гардондани талаботи хоҷагии халқ ва истифодаи оқилонаи ин неру ба ҳалли ду проблемаи асосӣ: демократиконии тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ ва ба амал баровардани ислоҳоти куллии иқтисодӣ мусоидат хоҳад кард.

# РОҲҲОИ БЕҲБУДИ МОЛИЯИ ИҚТИСОДИЁТ

**Ҳ. УМАРОВ,**
*доктори илми иқтисодӣ*

ДАР даврaи карахтӣ роли системаи молияю кредит дар тараққии истеҳсолоти ҷамъиятӣ хеле паст шуд. Дар съезди XXVII КПСС қайд гардид: «Системаи молия ба афзоиши самараи иқтисодиёт ба қадри кифоя таъсир намерасонад. Амалияи номатлуби аз нав тақсим кардани даромад, ки қусури зиёни корхона, вазорату минтақаҳои қафомонда аз ҳисоби фоидаи корхонаҳои дигар бароварда мешавад, миқьёси калон пайдо кардааст. Ин ҳисоби хоҷагиро вайрон мекунад, боиси тайёрхӯрӣ ва аз марказ беохир талаб намудани мададу ёрӣ мегардад. Кредит таъиноти аслии худро гум кардааст». Дар натиҷа номувофиқатии муттасили байни гардиши ресурсҳои молияю кредит ва ҳаракати арзишҳои моддӣ ба вуҷуд омад, ки ин боиси дар хоҷагии халқ ба андозаи хеле калон захира шудани пул гардид. Муддати дароз боқӣ мондани номутаносибии зикрьёфта ба хеле кам шудани боздеҳи ресурсҳои молияю кредит сабабгор шуд.

Солҳои 1975—1986 дар республика хароҷоти бюҷети давлатӣ барои тараққиёти хоҷагии халқ 50,4 фоиз, маблағи ба кредит додашуда 2,37 баробар афзуд. Дар айни замон ҳаҷми маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ танҳо 47,7 фоиз, даромади миллӣ 46,4 фоиз зиёд шуд.

Барои барҳам задани номутаносибии байни ҳаракати воситаҳои моддӣ ва молиявӣ як қатор масъалаҳои муҳими принципиалиро ҳал кардан зарур аст. Пеш аз ҳама робитаи бевоситаи байни фурӯши ниҳоии молҳо ва гирифтани даромадро таъмин бояд кард. Дар воқеъ, солиёни зиёд манзарае мушоҳида мегардад, ки хилофи ақли солим аст. Бисьёр корхонаҳо на барои фурӯши ҳақиқии маҳсулоти истеҳсолшуда, балки барои фурӯши фаразии маҳсулот пул мегиранд. Пул ба ҳисоби онҳо ё фавран баъди фиристодани маҳсулот, ё худ баъди ба базаи савдои яклухт рафта расидани молҳо ворид мегардад. Дар ҳар ду маврид ҳангоми ҳаракати ресурсҳои молия қатъ ёфтани гардиши ресурсҳои моддӣ ба назар мерасад, коргарон моҳона мегиранд, бюҷети давлатӣ, фондҳои ҳавасмандгардонии моддӣ, соҳаи иҷтимоӣ ва амсоли онҳо бо пул таъмин карда мешаванд. Пули ба соҳаи муомилот воридшударо ба маблағи баробари ресурсҳои мол мубодила кардан мумкин нест, чунки

ресурсҳои мол дар давраҳои мухталифи процесси такрористеҳсол банд шуда мондаанд. Ин пул зиёдатӣ шуда мемонад.

Ба вайрон шудани мутаносибии молиявию моддӣ амалияи дар ҳама ҷо ҷойдоштаи ислоҳ даровардан ба планҳои истеҳсоли маҳсулот низ мусоидат кард. Баробари даровардаи ислоҳ (кам кардани ҳаҷми умумии маҳсулот) мувофиқан фонди музди кор тағьир дода намешуд. Ин на танҳо боиси аз меъёр зиёд сарфшавии фонди музди кор ба ҳисоби ҳар воҳиди маҳсулот, балки боиси номувофиқатии байни фонди музди кор ва мазмуни моддии маҳсулоти зарурӣ, яъне ҳамон қисми маҳсулоте мегардид, ки он бояд дар бозор моли пешниҳодшавандаро мутаносибаи ба динамикаи талаботи қобили пардохт ташаккул диҳад.

Барзиёдии ресурсҳои пул дар натиҷаи каҷравиҳо дар сиёсати инвестиционӣ низ ба вуҷуд меояд. Чунончи, дар республикаи мо муддати тӯлонӣ ҳаҷми сохтмони нотамом афзуда, структураи технологӣ ва такрористеҳсол бад мешуд. Аз соли 1981 то соли 1986 ҳаҷми сохтмони нотамом 58,9 фоиз афзуд.

Дар давоми 20—25 соли охир дар республика объектҳои калони истеҳсолӣ сохта мешуданд. ГЭС-и Норак, заводҳои электрохимиявии Ёвон ва алюминии Тоҷикистон, туннели ирригационии Данғара барин азаматҳо муддати дуру дароз сохта, ба коркунон моҳона дода мешуд, вале ба бозор мувофиқи моҳонаи додашуда ресурсҳои мол ворид намегардиданд. Дар шароити нави хоҷагидорӣ сохтмони нотамом бояд кам, мӯҳлати сохтану ба истифода додани объектҳо бағоят кӯтоҳ карда шавад. Ба фикри мо, сохтани корхонаҳои ҳаҷман хурду миёнаи бо техникаи ҳозиразамон муҷаҳҳаз ҳадафманд аст, зеро онҳо дар мӯҳлати хеле кӯтоҳ сохта мешаванд ва бояд ба онҳо назар ба фонди музди кор чандин маротиба зиёд кардани ҳаҷми маҳсулоти истеҳсолшаванда хос бошад.

Ба тафовути байни ресурсҳои молиявӣ ва моддӣ дар процесси такрористеҳсол як қатор камбудиҳои фаъолияти муассисаҳои банк низ сабабгор мешаванд. Аз ҷумла, роли замонати музди корро иҷро кардан, аз гардиши мол андоз ва маблағҳои дигарро гирифтани онҳо ба роли ҳақиқиашон мухолифанд. Баръакс, онҳо бояд ба он назорат кунанд, ки пули ҷудо мекардагиашон барои иҷрои ҳақиқии кор истифода шавад ва баробари ҳиссаҷудокунӣ ба бюҷет мувофиқан ресурсҳои моддӣ мутамарказ гардонда шаванд. Аз соли 1966 инҷониб дар колхозҳо ҳаққи меҳнати кафолатдор дода мешавад. Пештар аз он барои коркунони совхозҳо музди кори кафолатнок ҷорӣ гардида буд. Ҳаққи меҳнат ба шарте кафолатнок шуда метавонад, ки агар ҳаҷми нормативии маҳсулот, фоида, хелу номгӯи маҳсулот таъмин гардад. Аз соли 1970 то соли 1986 дар хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ҳосилнокии меҳнат 12 фоиз, ҳаққи меҳнати колхозчиён бошад, ба ҳисоби миёна моҳе 69,8 фоиз, коркунони совхозҳо 59,2 фоиз афзуд. Чунин номутаносибӣ боиси назар ба миқдори мол хеле зиёд шудани қобилияти харидории аҳолӣ гардид. Барзиёдии пул дар бозор аз ҳамин ҷост ва он проблемаи камчинии маҳсулотро тезу тунд гардонда, барои ҳаннотӣ ва дигар зуҳуроти манфӣ замина муҳайё менамояд. Маълумотҳо дар бораи таносуби пасандозҳои аҳолӣ дар кассаҳои амонатӣ ва фондҳои истеъмол аз хусуси чунин барзиёдии пул гувоҳӣ медиҳанд. Дар солҳои 1975—1986 маблағи пасандозҳо 2,59 баробар, фонди истеъмоли шахсӣ 1,76 баробар афзудааст.

Банкҳо ҳамчунин вазифаи яктарафа муҳофизат намудани манфиатҳои истеҳсолкунандаро ба зимма гирифта, ба онҳо додани ҳақро, қатъи назар аз иҷрои шартҳои алоҳидаи шартномаҳои хоҷагӣ, кафолатнок менамуданд. Бо худи ҳамин онҳо ба сифати олоти амри истеҳсолкунанда ба истеъмолкунанда баромад мекарданд. Амалияи ба фиристонандагони маҳсулот, қатъи назар аз фурӯхта шудан ё нашудани

мол, додани пули кафолатнок боиси афзудани пассивҳои устувор дар банкҳо, яъне боиси афзудани ресурсҳои кредит ва бюҷет мегардад. Маблағи ба ҳисоби соҳавӣ гузаронидашуда дар сурати мавҷуд набудани ресурсҳои моддӣ имкон намедиҳад, ки сари вақт маблағи асосӣ истифода бурда ё дигар тадбирҳо ба амал бароварда шаванд.

БА ПАЙДО гардидани ресурсҳои барзиёди бюҷет на аз фоидаи ҳақиқӣ, балки аз фоидаи планӣ гирифтани андоз мусоидат мекунад. Амалияи ҳозираи ба бюҷет гузаронидани андози гардиш такомулотро тақозо дорад. Чунон ки маълум аст, ин андоз аз арзиши молҳои истеъмоли халқ гирифта шуда, ба бюҷети давлат ҳанӯз то фурӯхта шудани молҳо ворид мегардад. Боз як ҳодисаи ғайриоддӣ рӯй медиҳад: ресурсҳои бюҷет аз ҳисоби ресурсҳои кредити банк пурра мегарданд. Механизми он чунин аст: ҳангоми додани пули молҳои истеъмоли халқ идораи савдои яклухт ба банк муроҷиат намуда, аз вай кредити кӯтоҳмуддат мегирад. Аз ҳисоби ҳамин кредит вай на фақат бо истеҳсолкунандагон аз рӯи нархи яклухт ҳисобу китоб мекунад, балки ба бюҷет андози гардиш низ мегузаронад. Аммо на ҳамаи молҳои ба савдои чакана додашуда дар ҳамон давраи дар план муқарраргардида фурӯхта мешаванд. Қисми зиёди онҳо барои солҳои оянда боқӣ мемонад ё худ умуман истеъмолкунандаи худро намеёбад. Аз ин мебарояд, ки ба бюҷет пули аз ҷиҳати моддӣ таъмин карданашуда ворид мегардад. Барои бартараф намудани ин ҳодиса бояд андози гардиш баъди фурӯши молҳо рӯёнда шавад.

Боз як сабаби ба вуҷуд омадани пули барзиёд дар хоҷагии халқ мавҷуд аст. Ин қарзи банкро сари вақт барнагардонданн корхонаю ташкилотҳо мебошад. Дар республикаи мо дар давраи аз соли 1975 то соли 1986 қарзҳои мӯҳлати адояшон гузаштаи корхонаю ташкилотҳои хоҷагӣ — қарзҳои кӯтоҳмуддат ва дарозмуддати банк 18,7 баробар афзудаанд. Қарзи байни корхонаҳо ва ташкилотҳо 5,4 баробар афзуд. Чунин ҳолат аз нуқтаи назари таносуби молию пулӣ танҳо роли номутаносибгардониро мебозад ва, аз ин рӯ, ба тағьироти куллӣ эҳтиёҷ дорад. Яке аз сабабҳои гузаштани мӯҳлати адои қарзи банк афзудани зиёни корхонаҳо мебошад. Дар солҳои 1975—1986 маблағи зиёни ҳақиқии саноат 3 баробар, ташкилотҳои бинокорӣ — 2,4 баробар, корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ—13 баробар, совхозҳо—2,05 баробар афзуд. Ба ин афзудани шумораи корхонаҳои камдаромад низ мусоидат менамояд.

Усулҳои маъмурию фармонфармоии идоракунии муассисаҳои молияю кредит на фақат боиси камшавии масъулияти корхонаҳо ва вазорату идораҳо барои иҷрои планҳои молиявӣ гардиданд. Ҳодисаҳои вайрон кардани интизоми молиявӣ характери оммавӣ пайдо карданд. Дар баъзе мавридҳо чунин вайронкуниҳо характери маҷбуркунӣ доштанд. Чунончи, корхонаҳои ба пардохт ноқобил, бо вуҷуди қарзи зиёди мӯҳлаташ гузашта доштанашон, аз банк барои моҳона мунтазам пул мегирифтанд. Масалан, иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе барои вайрон кардани шартҳои молфиристонӣ ҳатто ҷаримаро аз ҳисоби кредити банк медиҳад.

Ҳозир дар мамлакат барои пурсамар гардондани кори системаи молияю кредит шароити мусоид муҳайё шуда истодааст. Ин шароит бо тағьири муносибат ба муассисаҳои молиявию иқтисодӣ, усулҳои кори ин муассисаҳо, механизми ҳавасмандгардонии моддии коркунони умури молиявию иқтисодии корхонаю ташкилотҳо, вазорату идораҳо, органҳои территориявии идоракунӣ марбут аст.

Бозсозии системаи молияю кредит ҷорӣ кардани усулҳои принципан навро ба ташкили робитаҳои молиявии байни корхонаҳо, корхонаҳо ва вазоратҳо, органҳои территориявӣ, муассисаҳои банк, бюҷети

давлатӣ пешбинӣ менамояд. Дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи бозсозии механизми молия ва баланд бардоштани роли Вазорати молияи СССР дар шароити нави хоҷагидорӣ» қайд шудааст, ки ин механизм бояд ба вусъати ҳарҷонибаи ташаббуси хоҷагии корхонаю иттиҳодияҳо, пурзӯр гардидани масъулияти онҳо барои натиҷаҳои ниҳоии кор, иҷрои ӯҳдадориҳо дар назди давлат мусоидат кунад. Дар он диққати асосӣ ба масъалаҳои бозсозии системаи ноҳиявии молия дода мешавад. Мулоҳиза дар бораи баланд бардоштани роли молия дар ташаккули ҳисоби хоҷагии территориявӣ онро фаро гирифтааст. Тадбирҳои оиди баланд бардоштани роли Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дар истифодаи ресурсҳои молиявии корхонаю иттиҳодияҳо ба ҳамин мақсад равона карда шудаанд. Вазифа гузошта шудааст, ки ба усулҳои иқтисодии идоракунии молияи ноҳияҳо гузашта шавад ва асоси онҳоро бояд нормативҳои дарозмуддате ташкил диҳанд, ки онҳо ба натиҷаҳои фаъолияти корхонаҳо (иттиҳодияҳо)-и дар территорияи Советҳои маҳаллӣ воқеъбуда вобаста будани бюҷети Советҳои номбурдаро муқаррар менамоянд. Ин бояд ба афзудани манфиатдории органҳои территориявӣ ба кори пурсамари тамоми корхонаю иттиҳодияҳо, қатъи назар аз тобеияти идоравии онҳо, мусоидат намояд.

Минбаъд дар доираи планҳои панҷсолаи тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ планҳои панҷсолаи молиявӣ тартиб дода хоҳанд шуд, ки ин имкон медиҳад мутаносибии молиявию моддӣ таъмин карда шавад. Ба ин муносибат, ба фикри мо, дар миқёси корхонаю иттиҳодияҳо тартиб додани планҳои молиявӣ муҳим аст. Онҳо бояд дар асоси рақамҳои контролӣ, заказҳои давлатӣ, нормативҳои дарозмуддати иқтисодӣ тартиб дода шаванд. Ин имкон медиҳад, ки манбаи ташкил додани ресурсҳои молия бо истифодаи онҳо пайваста шавад.

Муҳимтарин ҷиҳати бозсозии механизми молия гузаштан ба тақсимоти нормативии фоида мебошад. Барои бюҷети давлатӣ, фондҳои вазорату идораҳо, инчунин барои бюҷетҳои маҳаллӣ маблағ дар асоси нормативҳои илман асоснок ҷудо карда хоҳад шуд. Дар навбати аввал ба бюҷет маблағи пардохт гузаронида, барои кредити банк фоиз дода мешавад. Танҳо баъди ин дар асоси норматив фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ташкил дода мешаванд.

Маблағи бюҷети давлатӣ дар шароити нави хоҷагидорӣ асосан барои бо пул таъмин кардани тадбирҳое истифода бурда мешавад, ки онҳо характери дарозмуддат дошта, стратегияи суръатафзоиро таъмин менамоянд. Дар структураи хароҷоти бюҷети давлатӣ барои пурракунии ҷои зиён дотация дода намешавад. Корхонаҳои зиёновар на бо бюҷети давлатӣ, балки бо муассисаҳои банк сару кор хоҳанд дошт. Дар программаҳои аз ҷиҳати молиявӣ солимгардонии хоҷагии халқ, ки дар миқёси мамлакат ва республикаҳои иттифоқӣ тартиб дода мешаванд, ба проблемаи барҳам задани зиёни корхонаҳо (иттиҳодияҳо) ва ташкилотҳои хоҷагӣ диққати калон дода мешавад.

ДАР системаи тадбирҳои пурсамар гардонидани механизми молиявӣ бозсозии планкашии территориявии молиявию бюҷетӣ мақоми муҳиме хоҳад дошт. Мақсади он баланд бардоштани роли бюҷетҳои маҳаллӣ дар тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии районҳо, шаҳрҳо, вилоятҳо ва республикаҳои иттифоқӣ мебошад. Ба иҷрои ин вазифа торафт бештар вобаста гардидани бюҷети маҳаллӣ ба дараҷаи хоҷагидории корхонаҳо (иттиҳодияҳо) таъсири нек мерасонад, ки онҳо дар территорияҳои ба ваколати Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дохилшаванда воқеъ гардидаанд. Дар оянда ҳамаи корхонаҳо, қатъи назар аз дараҷаи тобеияташон, бояд дар кори пурра намудани даромади бюҷетҳои маҳаллӣ иштирок намоянд. Чунон ки дар қарори зикрёфта

қайд шудааст, базаи молиявии Советҳои депутатҳои халқӣ аз ҳисоби ҳиссаҷудокунӣ аз фоида (даромад)-и корхонаҳо (иттиҳодияҳо) мувофиқи нормативҳои устувор — сарчашмаи асосии ҳамаи бюҷетҳо, дигар даромадҳои ба он вобаста ва як қисми андозу даромаде, ки мувофиқи нормативҳои устувори барои панҷсола тасдиқгардида дода мешаванд, ташкил меёбад.

Ҳиссаҷудокунии батафриқа аз фоида мутобиқи хелҳои ҷудогонаи маҳсулоти истеҳсолшаванда ба афзоиши манфиатдории Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ барои вусъати истеҳсоли молҳое мусоидат менамояд, ки талаботи хоҷагии маҳаллӣ ва аҳолиро бояду шояд қонеъ гардонда метавонанд. Ин, аз ҷумла, ба молҳои истеъмоли халқ, ҳар гуна хизматрасонӣ ба корхонаю ташкилотҳо дахл дорад. Советҳои маҳаллӣ дар татбиқи тағйироти структурии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба андозае иштирок менамоянд, ки ин барои таъмини таносуби байни талаботи ба пардохт мувофиқ ва молҳои пешниҳодшаванда зарур аст.

Муассисаҳои банк танҳо ҳамон вақт роли ҳақиқиашонро бозида метавонанд, ки агар онҳо дар баробари корхонаю иттиҳодияҳои истеҳсолӣ, вазорату идораҳо, органҳои территориявӣ дар иҷрои лоиҳаҳои калон, ба амал баровардани дигаргуниҳои куллии структурӣ, барпо намудани истеҳсолоти нав ва васеъ гардондани истеҳсолоти амалкунанда шарикони баробарҳуқуқ гарданд. Барои ин ҳамаи муассисаҳои банкро ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронидан зарур аст.

Камбудиҳои ҷиддии фаъолияти муассисаҳои банк боиси он гардиданд, ки кредит ба омили ташкилию иқтисодии истифодаи самараноки аппарати истеҳсолӣ, маҷмӯи қувваи коргарӣ ва ресурсҳои моддӣ табдил ёфта натавонист. Фаъолияти муассисаҳои банк ба мустаҳкам гардидани характери серхароҷоти иқтисодиёт мусоидат намуд. Кӯшиши коркунони хоҷагӣ барои бештар гирифтани кредит авҷ гирифт. Бисьёр идораҳо кредити банкро бо пули аз бюҷет бебозгашт додашаванда баробар мешумориданд.

Ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронидани банкҳо кредитро ба воситаи пуртаъсири зиёд кардани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ табдил медиҳад: корхонаҳое, ки кредитро самаранок истифода мебаранду онро сари вақт ё пеш аз мӯҳлат бармегардонанд, бояд ҳавасманд гардонда шаванд. Вале нисбат ба онҳое, ки аз кредит самаранок истифода намебаранду онро дар мӯҳлаташ барнамегардонанд, чораҳои иқтисодии ҷазо ба кор бурдан даркор аст. Дар ин бобат барои фаъолияти ҳисоби хоҷагии муассисаҳои банк Қонун дар бораи кооперация дар СССР имконияти калон фароҳам меоварад. Ин, аз як тараф, дар барпо намудани банкҳои кооперативӣ, аз тарафи дигар, дар иштироки фаъолонаи ҳамаи муассисаҳои банк дар инкишофу вусъат додани ҳаракати кооперативӣ ифода меёбад. Банкҳои кооперативӣ дар асоси истифодаи пасандозҳои аҳолӣ ва ресурсҳои озоди пулии корхонаҳо барпо карда хоҳанд шуд. Бебозгашт будани кредитҳо умуман имконнопазир мегардад: агар корхонаҳои кредитгирифта ба пардохт қобил нашаванд, пас қарз аз ҳисоби фурӯши молу мулкашон баргардонда мешавад. Ба назари мо, афзалияти дигари банкҳои кооперативӣ аз он иборат аст, ки онҳо вобаста ба шароиту вазъият усулҳои корашонро зуд тағйир дода, барои чорабиниҳои нави гуногун қарз дода метавонанд.

Муассисаҳои молия ва банк бояд барои ташкили кооперативҳои нав дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ шароити мусоид фароҳам оваранд. Зимнан онҳо бояд аз сари роҳи тараққиёташон ҳамаи монеаҳои расмиятчигию бюрократиро дур созанд. Дар айни замон онҳо бо ҷорӣ кардани андози прогрессивӣ ва сиёсати фаъолонаи фоизгирӣ бояд роҳ надиҳанд, ки кооперативҳо даромади муфт гиранд.

Ҳозир барҳам задани усулҳои бюрократӣ дар фаъолияти банкҳо аҳамияти калон пайдо мекунад. Доираи кредитдиҳӣ бояд бо зарурати

пурра ба ҳисоб гирифтани муҳимтарин принципҳои он — мувофиқи плаи ва мақсад будани қарзи додашаванда, аз ҷиҳати моддӣ таъмин будани онҳо, дар мӯҳлати муайян баргардондани онҳо муайян карда шавад. Дар сурати чунин муносибат банкҳо маҷбур мешаванд, ки система ва шартҳои кредитдиҳиро оддӣ гардонанд. Ин боиси дастраси умум шудани кредит мегардад, ки он яке аз шартҳои татбиқи принципи мустақилияти корхонаҳо (иттиҳодияҳо) мебошад.

Дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ банкҳо метавонанд ба ҷустуҷӯи соҳаҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ фоиданоки гузоштани ресурсҳои пул ҳамроҳ шаванд. Ин иштироки манфиатдоронаи онҳо дар татбиқи лоиҳаҳо, омӯхтани дигаргуниҳои дар структураи талаботи истеҳсолӣ ва шахсӣ баамаломада мебошад. Ба иштироки корхонаю ташкилотҳо дар иҷрои лоиҳаҳои калон дар асоси байниноҳиявӣ кӯмак расонидани муассисаҳои банк аҳамияти калон дорад. Чунончи, муассисаҳои банки ноҳияҳои шимолии мамлакатамон метавонистанд ресурсҳои озоди пулию моддии корхонаҳои истихроҷи нефту газро барои аз худ намудани воҳаҳои нави лалмии доманакӯҳҳои Тоҷикистон, барои токпарварӣ ва боғдории саноатӣ гирд оваранд. Бо роҳи аз ноҳияҳои шарқии РСФСР ҷалб намудани ресурсҳои кредитии аз ҷиҳати моддӣ таъмин ба кори аз худ намудани минтақаҳои истироҳатбоби республика шурӯъ намудан мумкин мебуд.

Ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронидани муассисаҳои банк кори дар амал татбиқ намудани сиёсати фаъолонаи фоизситониро, ки он бояд дорои тафриқаи фоизӣ бошад, зарур мегардонад. Системаи фоизи ҷарима барои сари вақт баргардонда нашудани кредит ба такомулоти минбаъда эҳтиёҷ дорад: фоизу ҷаримаеро, ки барои вайрон кардани мӯҳлати додани ҳаққи меҳнат ситонида мешавад, аз фонди ҳавасмандгардонии моддӣ гирифтан даркор аст. Барои пеш аз мӯҳлат адо кардани кредит бошад, корхонаю ташкилотҳо бояд ҳавасманд гардонда шаванд. Дар баъзе мавридҳо, ба фикри мо, додани кредити бефоиз ҳадафманд аст. Чунин кредитро ҳангоми барпо намудани истеҳсолоте додан мумкин, ки ба маҳсулоташ талабот калон аст. Дар чунин маврид муассисаи банк ба сифати шарики баробарҳуқуқ амал карда, фоиз не, балки фоидаи муассисавӣ (ташкилӣ) гирифта метавонад.

Дигаргуниҳои куллии фаъолияти муассисаҳои банк бозсозии пурраи амалияи тайёр намудани кадрҳоро барои онҳо тақозо доранд. Кадрҳо бояд кори банкро хуб донанд, иқтисодиёти соҳаҳои ҷудогонаро чуқур таҳлил карда тавонанд.

Бозсозии куллии системаи молияю банк бояд ба тараққиёти босуръати механизми нави хоҷагидорӣ таъсири калон расонда, шарти муҳими солимгардонии иқтисодиёти республика гардад.

Ба муносибати Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС

# ДАР ИИМАРОҲИ ПАНҶСОЛА

МУРАККАБИИ марҳалаи ҳозираи бозсозии ҳаёти иҷтимоию иқтисодии ҷамъият аз он иборат аст, ки дар доираи плани панҷсолаи ҷорӣ ислоҳоти куллии иқтисодӣ равнақ мегирад. Ин бисьёр зиддияту проблемаҳоро ба миён меоварад. Бозсозии ҳаматарафаи структураи идоракунӣ давом карда, соҳаҳои том давра ба давра ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронда мешаванд. М. С. Горбачёв дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС гуфт: «Мо татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодиро ҳамчун вазифаи калонтарини сиёсӣ ба миён гузоштем. Ба қуллаҳои прогресси иҷтимоию иқтисодӣ баромадани мамлакат ба муваффақияти он вобаста аст». Дар ин бобат набояд ақиб гашт. Дар татбиқи планҳои хоҷагии халқ ҳам ба ақибгардӣ роҳ додан мумкин нест. Плани панҷсола бояд иҷро карда шавад. Тағьир додани ҳатто баъзе нишондиҳандаҳо маънии ба муносибатҳои кӯҳна баргаштанро дорад, ки онҳо ниҳоят бо душворӣ бартараф карда мешаванд.

Нимаи панҷсола гузашт. Ин давраи ҷустуҷӯи роҳҳои принципиан нави тараққиёти ҷамъияти советӣ буд. Мо демократия, дар вазъияти ошкорбаёнӣ зистанро меомӯхтем. Дар ин бобат ба мо партия, Комитети Марказии он ибрат нишон доданд. Стратегияи бозсозӣ муайян карда шудааст, масъалаҳои асосии ислоҳоти иҷтимоию иқтисодӣ аён гардиданд. Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ ба муҳокимаи тамоми халқ гузошта ва қабул карда шуд. Акнун ҳаргиз ақиб нагашта амал кардан, механизми мамониатро то охир шикастан ва бо дастовардҳо қонеъ нашуда, пеш рафтан лозим аст.

Халқи мо анъанаи хубе дорад — он чиро ки ба даст овардааст, ҷамъбаст намуда, роҳи тайшударо дар давраи тайёрӣ ба форумҳои партиявӣ амиқ таҳлил менамояд. Мавридҳое буданд, ки мо ин анъанаро фаромӯш мекардем, муваффақиятҳоро аз будашон зиёд ва камбудиҳоро саҳл нишон медодем. Аммо дар давраи баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС то Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ роҳи калони ҳақиқатро тай кардем ва ҳоло таҳлили вазъияти иҷтимоию иқтисодии республика танҳо ба фактҳо ва дарку мулоҳизаи онҳо аз мавқеи бозсозӣ асос ёфтааст.

Ҷамъбасти ду соли панҷсолаи ҷорӣ аз он шаҳодат медиҳад, ки аз рӯи як қатор нишондиҳандаҳои муҳим ба марра нарасидаем. Масалан, суръати миёнаи солонаи афзоиши даромади миллӣ назар ба панҷсолаи ёздаҳум суст гардид (муқоиса кунед: 2,9 ва 2,1 фоиз), вале ҳаро

ҷоти моддию истеҳсолии як сӯмина маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ афзуд (аз 0,4 то 0,8 фоиз). Суръати афзоиши фондҳои асосии истеҳсолӣ баланд шуда, аз 5,9 ба 6,7 фоиз расид, боздеҳи фонд бошад, 4,7 фоиз кам шуд. Фоида ва савдои чаканаи мол дар муассисаҳои давлатӣ ва кооперативӣ назар ба панҷсолаи гузашта суст афзуд.

Яке аз сабабҳои ин вазъият он аст, ки дар панҷсолаи ҷорӣ, чун солҳои гузашта, фондҳои асосии истеҳсолӣ бесамара истифода бурда, ресурсҳои моддӣ нисбатан зиёд ба оборот ҷалб карда мешуданд. Ҳисоби Комитети давлатии республика оид ба статистика нишон медиҳад, ки танҳо дар сурати ба дараҷаи соли 1985 нигоҳ доштани боздеҳи фонд ва масолеҳталабӣ ҳаҷми даромади миллӣ дар соли 1987 бештар аз 14 фоиз афзуда метавонист.

Съезди XXVII КПСС моҳияти бозсозиро муайян намуд, ки он аз сифати нави пешрафт, яъне дар асоси прогресси илму техника дигаргун сохтани структураи иқтисодиёт, истифодаи шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он ҳамаҷониба интенсификация кардани истеҳсолот иборат аст. Вазъияти дар истеҳсолот ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техника дар республикаамон чӣ гуна аст? Плани дар истеҳсолот ҷорӣ намудани комьёбиҳои илмию техникӣ сол аз сол иҷро намешавад. Чунончи, дар давоми ду соли панҷсолаи ҷорӣ ин план 96 фоиз ва соли 1987-ум 97 фоиз иҷро гардид. Дар ин бобат Вазорати маҳсулоти ғаллагӣ, Вазорати хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ, Комитети давлатӣ оид ба нашриёт, полиграфия ва савдои китоб, Тоҷикматлубот, Вазорати мелиорация ва хоҷагии об, Вазорати алоқа ва Комитети давлатии агросаноатии республика хеле ақиб мемонанд. Дар айни ҳол баъзе вазоратҳо плани ҷорӣ намудани техникаи навро ҳатто кам кардаанд. Масалан, Вазорати савдои республика ҳаҷми дар план муқарраргардидаро оид ба се супориши прогресси илму техника кам кардааст. Баъзе корхонаҳо ҳангоми истифодаи техникаи нав зиён меоваранд. Масалан, дар иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе дар давоми соли гузашта 425 дастгоҳи пневматикии бофандагии истеҳсоли Чехословакия ба кор андохта шуд. Хароҷоти онҳо 6,4 миллион сӯмро ташкил дод, вале ба ҷои фоида як миллион сӯм зиён дида шуд. Бештар аз он дар ин ҷо соли ҷорӣ фақат 0,4 миллион сӯмина кам кардани зиён пешбинӣ шудааст.

Яке аз шартҳои тезондани суръати тараққии истеҳсолот зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат мебошад. Саноати республика плани ду соли панҷсоларо аз рӯи ҳаҷми умумии маҳсулот иҷро карда бошад ҳам, дараҷаи дар план муқарраргардидаи ҳосилнокии меҳнатро таъмин карда натавонист. Дар натиҷа аз ҳисоби зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат фақат 41 фоизи афзоиши маҳсулот ва аз ҳисоби афзоиши шумораи коркунони истеҳсолот 59 фоизи он ба даст оварда шуд. Соли 1987 махсусан дар корхонаҳои Вазорати саноати сабук, Вазорати маҳсулоти ғаллагӣ ва Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ шумораи коркунонашон назар ба план хеле зиёд буд. Аз ин рӯ, музди кор бо суръати баланд афзуд.

Дар саноат талафи вақти кор ҳанӯз зиёд аст. Дар давоми ду соли гузашта ин талаф ба ҳисоби ҳар коркун қариб ду рӯзи кори як одамро ташкил дод, яъне дар давоми соли гузашта ҳар рӯз 679 нафар одамон кор накарданд. Танҳо аз ҳамин сабаб ба маблағи қариб 40 миллион сӯм кам маҳсулоти молӣ истеҳсол карда шуд.

Дар ду соли панҷсолаи ҷорӣ ба саноати республика муяссар гардид, ки плани арзон кардани арзиши аслии маҳсулотро иҷро намояд. Маблағи сарфашуда 27,3 миллион сӯмро ташкил кард.

Бештар аз нисфи даромади миллии республика ба комплекси агросаноатӣ рост меояд, ки дар он 60 фоизи коркунони соҳаи истеҳсолоти моддӣ кор мекунанд. Иҷрои на фақат вазифаи интенсификацияи бому-

ваффақияти хоҷагии халқ, балки ба амал баровардани программаи иҷтимоӣ, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ низ аз бисьёр ҷиҳат ба тараққии устувору динамикии комплекси агросаноатӣ вобаста аст. Хоҷагии қишлоқ звенои асосии комплекси агросаноатӣ мебошад. Соли 1987 умуман дар республика назар ба план 226,2 миллион сӯмина кам маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба даст оварда шуд. Истеҳсоли он назар ба соли 1986-ум 7 фоиз кам шуд. Истеҳсоли гӯшт нисбат ба дараҷаи миёнаи ҳарсолаи панҷсолаи ёздаҳум 10 фоиз, шир 8 ва тухм 44 фоиз афзуд. Аммо афзоиши истеҳсоли гӯшт асосан бо роҳи экстенсивӣ таъмин карда шуд. Плани ду соли панҷсола оид ба хариди пахта, мева, ангур ва ҳосили зироатҳои полизӣ иҷро нагардид. Дар хоҷагии қишлоқ арзиши аслии маҳсулот ва талафи ғайриистеҳсолӣ меафзояд, боздеҳи фонд кам, сифати маҳсулот ва дараҷаи механиконии меҳнат мисли пештара паст аст. Дар ин соҳа мутахассисон ғайриоқилона истифода бурда мешаванд: ҳоло 3,7 ҳазор нафар агрономҳо, зоотехникҳо ва ветеранҳо дар соҳаҳое кор мекунанд, ки бо хоҷагии қишлоқ алоқаманд нестанд.

Дар рафти бозсозӣ соҳаи иҷтимоӣ диққати махсусро тақозо менамояд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд шудааст, ки партия сиёсати иҷтимоиро воситаи муқтадири тезондани тараққиёти мамлакат, вусъат додани фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии омма, омили муҳими устувории сиёсии ҷамъият мешуморад. Партия собитқадамона барои он мекӯшад, ки одамони советӣ натиҷаҳои бозсозӣ, беҳтар шудани шароити меҳнат ва маишати худро зудтар ҳис намоянд. Сохтмони манзил мавриди ғамхории махсус аст, зеро то соли 2000 ҳар як оилаþро бо квартира ё ҳавлии алоҳида таъмин кардан зарур аст. Плани ду соли панҷсола оиди ба истифода додани манзил дар республика иҷро гардид, вале дар соли 1987 бинокорон назар ба соли 1986 бад кор карда, плани солонаро иҷро накарданд. Плани ба истифода додани беморхонаҳо, поликлиникаҳо ва муассисаҳои томактабӣ низ иҷро нашуд. Плани сохтмони мактабҳо иҷро шуда бошад ҳам, аммо плани ба истифода додани омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ иҷро нагардид.

Барои мустаҳкам намудани базаи моддии соҳаи иҷтимоӣ имкониятҳои иловагӣ дарьёфт карда, барои эҳтиёҷоти нигаҳдории тандурустӣ зиёда аз панҷ миллион сӯм ҷудо карда шуд.

РЕСПУБЛИКАИ мо ба соли 1988, ки як қатор вазоратҳои саноатӣ, инчунин комплекси бинокорӣ ба системаи нави хоҷагидорӣ гузаштанд, бо чунин натиҷаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дохил гардид. Аз моҳи январи соли 1987 дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ танҳо чор корхонаи тобеи иттифоқӣ кор мекард: заводи арматураи ба номи Орҷоникидзеи Вазорати мошинсозӣ барои саноати химиявии СССР, заводи заргарии Душанбе ва «Спецавтоматика»-и Вазорати саноати асбобсозии СССР, заводи «Автозапчасть»-и дар Конибодом будаи Вазорати саноати автомобильсозии СССР. Ғайр аз ин 13 корхонаю иттиҳодияи Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон дар ҳамин гуна шароит кор карданд. Корхонаҳои мазкур чорьяки тамоми маҳсулоти саноати республикаро истеҳсол намуданд. Аз моҳи июли соли 1987 ба қатори ин корхонаҳо муассисаҳои савдо низ дохил шуданд.

Таҳлили кори корхонаҳо дар шароити нави хоҷагидорӣ нишон дод, ки тамоюли устувори афзоиши манфиатдории коркунон барои ноил шудан ба натиҷаҳои калони ниҳоӣ ва таъмин кардани истеҳсоли маҳсулот мувофиқи шартномаҳои имзошуда муқаррар гардидааст. Чунончи, ҳамаи чор корхонаи тобеи иттифоқӣ плани фурӯши маҳсулотро бо назардошти ӯҳдадориҳои молфиристонӣ 100 фоиз иҷро кард, дар сурате ки он дар республика ба ҳисоби миёна 98,3 фоизро ташкил дод. Ресурс-

ҳои моддӣ, меҳнатӣ ва молиявӣ сарфа гардид, ҳосилнокии меҳнат 8,4 фоиз ва фоида 12,8 фоиз афзуд. Қори нав кардани техника ва реконструкцияи истеҳсолот вусъат ёфт. Ба ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ бештар диққат дода мешавад. Масалан, дар заводи ба номи Орҷоникидзе аз ҳисоби фоидаи зиёда аз план фонди тараққиёти иҷтимоӣ назар ба соли гузашта 3,8 баробар, фонди ҳавасмандгардонии моддӣ 22 фоиз афзуд. Аз ҳисоби фондҳои тараққиёти иҷтимоӣ дар заводи «Спецавтоматика» комплекси спортию тандурустӣ, дар заводи заргарӣ ошхона сохта шуд.

Дар баробари ин ду корхонаи Вазорати саноати сабуки республика ӯҳдадориҳои шартномавии молфиристиро иҷро накард ва ба истеъмолчиён 33,6 миллион сӯмина кам маҳсулот дод, ки ин нисфи маҳсулоти нафиристодаи республикаро ташкил мекунад. Яке аз онҳо корхонаи калонтарини соҳа — иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе мебошад, ки ба кор дар шароити нави хоҷагидорӣ бе тайёрӣ шурӯъ намуд. Зеро дар ин ҷо алоқаи истеҳсолоти бофандагӣ бо истеҳсолоти рангубордиҳӣ таъмин карда, мувофиқи талаботи савдо ба хелу навъи маҳсулот сари вақт тағйирот дароварда нашуд, баробари ҷорӣ кардани қабули давлатии маҳсулот вазъият мураккаб гардид. Дар натиҷа маҳсулоти мувофиқи шартномаҳо нафиристода дар як сол 31,8 миллион сӯминаро ташкил дод. Музди миёнаи меҳнати коркунон кам шуд.

Ҳамаи ин самтҳои кори ташкилотҳои партиявиро муайян намуд. Масъалаҳои таъмини идеологии гузариши корхонаю ташкилотҳо ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ соли 1987 дар 43 комитети партиявӣ (71,4 фоизи тамоми комитетҳои партиявии республика) муҳокима гардиданд. Дар қарорҳои қабулшуда роҳҳои бартараф намудани камбудиҳое, ки ба ҷорӣ кардани ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ халал мерасонанд, нишон дода шуданд. Пленуми VII КМ ПК Тоҷикистон вазифаҳои конкретии ташкилотҳои партиявиро муайян намуд. Дар қарори Совети Вазирони РСС Тоҷикистон мӯҳлатҳои давра ба давра ба шароити нави хоҷагидорӣ гузарондани корхонаҳо (иттиҳодияҳо) ва ташкилотҳои республика тасдиқ гардидааст. Комиссияи республикавии оид ба такмили идоракунӣ, планкашӣ ва механизми хоҷагӣ ташкил шудааст, ки он кори ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани соҳаҳо ва корхонаҳоро мутобиқ мекунад. Вай дар корхонаҳо ва ташкилотҳо якчанд маҷлисҳои сайёр гузаронд. Чунин маҷлисҳо, масалан, дар иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР-и Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон, иттиҳодияи истеҳсолии ба номи Зайнаббибии Вазорати хизматрасонии маишӣ ба аҳолии республика, дар заводи «Спецавтоматика» барпо гардиданд. Дар рафти маҷлисҳо маълум шуд, ки аксарияти вазоратҳо аз усулҳои кӯҳнаи кор ҳангоми ташаккул додани нормативҳои иқтисодӣ даст накашидаанд, талаби барои тамоми панҷсола ҷорӣ намудани нормативҳои устуворро иҷро накардаанд. Чунончи, дар заводи «Спецавтоматика» нормативи аз фоида ҷудо кардани ҳисса ба бюҷет дар соли 1987 ба ҳаҷми 5,31 фоиз, соли 1988-ум 31,24, соли 1989-ум 50,78 ва соли 1990-ум 47,15 фоиз муқаррар шудааст. Чунин манзара дар заводҳои заргарӣ ва «Автозапчасть» низ ба назар мерасад. Ин коллективҳоро ба ҷустуҷӯи собитқадамонаи захираҳо водор намекунад, балки маҷбур менамояд, ки гоҳ барои кам кардани хароҷот ва зиёд намудани самараи истеҳсолот ҷидду ҷаҳд намоянд ва гоҳ режими корро суст кунанд, то ки барои соли «фоидабахш» бештар захираҳо ба вуҷуд оваранд. Дар байни корхонаҳо ҳиссаҷудокунӣ ба фонди мутамаркази вазоратҳо тамоман нобаробар тақсим шудааст. Қисми асосии ҳиссаҷудокунӣ ба шумораи ками коллективҳое, ки бонизом кор мекунанд, рост меояд. Масалан, дар заводи «Спецавтоматика» ҳиссаҷудокунӣ аз фоида ба

бюҷети вазорат 73 фоизро ташкил медиҳад. Бисьёр нормативҳо коллективҳоро барои ноил шудан ба натиҷаҳои калони ниҳоӣ ҳавасманд намегардонанд. Масалан, дар заводи арматураи ба номи С. Орҷоникидзе афзоиши фоида 38 фоиз, афзоиши фонди ҳавасмандгардонии иқтисодӣ бошад, фақат 9 фоиз пешбинӣ шудааст.

Ҳангоми тартиб додани планҳо дастури асосии Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС оид ба додани мустақилияти васеъ ба корхонаҳо ва қонеъ гардондани талаботи истеъмолчиён татбиқ карда нашудааст. Ба фикри роҳбарони аксарияти корхонаҳо, дар планкашӣ тағьироти куллӣ ба амал наомадааст. Вазоратҳо манфиату имкониятҳои коллективҳои меҳнатиро ба назар нагирифта, бо усули кӯҳна кор мекунанд. Ин махсусан ҳангоми муқаррар кардани супоришҳои давлатӣ, ки дар бисьёр корхонаҳо аз имкониятҳои истеҳсолӣ барзиёданд, зоҳир гардид. Ҳам вазоратҳои иттифоқӣ, ҳам вазоратҳои республикавӣ ҳамин тариқ муносибат мекунанд. Масалан, Вазорати нақлиёти автомобилӣ ва Вазорати саноати маҳаллии республика 90 фоизи тамоми ҳаҷми истеҳсоли маҳсулотро бо планкашии мутамарказ фаро гирифтаанд. Ғайр аз ин, ба супориши давлатӣ аксаран хелҳои маҳсулоте ҳамроҳ карда мешаванд, ки ба обороти дохилисоҳавӣ дохил мегарданд ё ба мазмуни супориши давлатӣ мувофиқат намекунанд.

Ихтисори нишондиҳандаҳое, ки мутамарказона ба план дохил мегарданд, дар баъзе мавридҳо рӯякӣ ба амал бароварда мешавад. Бисьёр органҳои маҳаллии идоракунӣ бо мақсади зиёд кардани маҳсулоти молӣ мисли пештара ба корхонаҳо фишор меоваранд. Ғайр аз ин ҳодисаҳои истифода набурдани маблағи фондҳои тараққиёт ҷой доранд. Чунончи, заводҳои «Спецавтоматика» ва заргарӣ маблағи худро барои иштироки саҳмдорона дар сохтмони манзил истифода бурда наметавонанд, зеро иқтидори ташкилотҳои пудратӣ намерасад. Заводи арматураи ба номи С. Орҷоникидзе барои истифодаи маблағи фонди тараққиёти истеҳсолот, илму техника душворӣ мекашад. Фақат понздаҳум ҳиссаи маблағе, ки соли ҷорӣ барои нав кардани техника ҷудо карда шудааст, бо наряди таҷҳизотфиристӣ тасдиқ гардидааст. Ин манфиатдории корхонаҳоро барои ба даст овардани чунин маблағҳо суст мекунад.

Сабаби асосии иҷро нашудани ӯҳдадориҳои шартномавӣ номунтазамии таъминоти моддию техникӣ мебошад. Як қатор масъалаҳои таъмини истеъмолчиён тавассути савдои яклухт, аз ҷумла дар Вазорати сохтмони РСС Тоҷикистон, ҳал нашудаанд. Ҳам дар корхонаҳои иттифоқӣ ва ҳам дар корхонаҳои тобеи республика планҳои истеҳсоли маҳсулот бо таъминоти масолеҳу техника тақвият дода нашудаанд. Дар квартали якуми соли ҷорӣ ба республика прокати металлҳои сиёҳ ва чӯбу тахта, қубурҳои калондиаметраи кафшершаванда ва як қатор дигар масолеҳу маснуот камтар фиристода шуданд.

Дар корхонаҳои республика боздеҳи ҳисоби хоҷагӣ суст меафзояд, ки ин оқибати истифодаи якҷояи чизи наву кӯҳна дар механизми хоҷагидорӣ, номутобиқатии кори звеноҳои гуногуни системаи идоракунӣ мебошад. Ҳодисаҳое ҷой доранд, ки корхона ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштаасту дар цеху бригада ва ҷузъҳои истеҳсолӣ усулҳои кӯҳнаи идоракунӣ ба кор бурда мешаванд.

Барои дар асоси таҷрибаи андӯхта таҳлилу дарк кардани процесси омодашавии корхонаҳо ба гузаштан ба принципҳои нави хоҷагидорӣ солӣ ҷорӣ коркунони масъули КМ ПК Тоҷикистон, Совети Вазирони республика, мутахассисони вазорату идораҳо тафтиши саросари рафти тайёриро ташкил карданд. Чунин корро комитетҳои партиявии вилоятҳо, шаҳру районҳо низ гузаронданд. Натиҷаҳои кори тайёрӣ бо иштироки аъзоёни бюрои КМ дар як қатор коллективҳои меҳнатӣ муҳокима гардиданд.

Аз аввали соли ҷорӣ 694 корхонаи (иттиҳодияи) саноат, нақлиёт, алоқа, савдо, хизмати маишӣ дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ кор мекунад. Ба ин корхонаҳо 44 фоизи ҳаҷми умумии истеҳсоли маҳсулот, тамоми ҳаҷми боркашонӣ, савдои чаканаи мол, кори алоқа, 92 фоизи хизмати маишӣ рост меояд. Натиҷаҳои аввалин нишон медиҳанд, ки ислоҳоти иқтисодӣ кори бисьёр корхонаҳоро авҷ гиронд. Дар моҳҳои январь — март ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристӣ умуман дар саноат назар ба 96,8 фоизи ҳамин давраи соли 1987-ум 99,2 фоиз иҷро гардид. Ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот 7,7 фоиз афзуд, плани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ барзиёд иҷро шуд.

Дар планкашӣ низ дигаргунӣ ба амал омад. Плани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республика барои соли ҷорӣ дар асоси структураи нави идоракунӣ тартиб дода шуд, корхонаҳо бештар мустақил шуданд ва планҳоро дар асоси маълумотҳои ибтидоӣ — нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодӣ, супоришу лимитҳои давлатии аз вазоратҳо гирифтаашон худашон тартиб доданд. Бо мақсади бештар асоснок ва устувор гардонидани нормативҳо ва планҳо дар асоси таҷрибаи соли 1987 ба ташкили фондҳои музди меҳнат ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ба тарзи нав муносибат карда шуд.

Аммо бисьёр душвориҳо боқӣ монданд. Чунончи, бисьёр корхонаҳое, ки соли ҷорӣ ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштанд, бо маблағҳои ками оборотии худӣ ба кор шурӯъ намуданд. Вай танҳо дар корхонаҳои Вазорати саноати сабук, Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ ва Вазорати нақлиёти автомобилии республика дар аввали сол 6,8 миллион сӯм ва ҷамъ дар хоҷагии тобеи Совети Вазирони РСС Тоҷикистон 30 миллион сӯмро ташкил кард. Вазорати молия, Госплани республика ва правленияи идораи республикавии Банки давлатии СССР плани беҳдошти молиявии хоҷагии халқро тартиб доданд. Мувофиқи он ба як қатор корхонаю ташкилотҳо ёрии муваққатии молиявӣ расонда шуд. Масалан, ба иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе ба таври илова 15,3 миллион сӯм ҷудо карда, пули фонд кам карда шуд.

Вале вусъат додани кори истифодаи фондҳо ҳанӯз муяссар нагардидааст. Ин махсусан ба комплекси бинокорӣ дахл дорад. Дар кварталӣ якуми соли ҷорӣ планҳои истифодаи лимити маблағгузориҳои асосӣ ва ба кор андохтани фондҳои асосӣ (нисбат ба план 74 фоиз) иҷро нашуданд, суръати ба истифода додани манзил суст гардид. Барои мӯътадил гардондани кори комплекси бинокорӣ структураи идоракунӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳои он тағьир меёбад. Ба масъалаи усулҳои нави хоҷагидориро аз худ намудани бинокорон диққати махсус дода мешавад. Дар назди Институти политехникии Тоҷикистон факультети такмили ихтисос барпо карда шудааст, ки дар он ҳоло гурӯҳи аввалини коркунон таълим мегиранд. Дар факультет мутахассисони намоёни республика дарс медиҳанд, ба ин ҷо муаллимони институти инженерию бинокории Москва даъват карда мешаванд. Як қатор сохтмону корхонаҳои шаҳрҳои Душанбе, Ленинобод, Қӯрғонтеппа ба маркази мубодилаи таҷрибаи коркунони инженер-техникии ҷузъҳои бинокорӣ мубаддал гардонда шудаанд.

Аз аввали соли оянда 492 хоҷагии Комитети давлатии агросаноатии республика ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ мегузаранд. Барои мутобиқ гардондани корҳои тайёрӣ гурӯҳи кории комплексии КМ ПК Тоҷикистон ташкил ёфт. Амалан ҳамаи колхозу совхозҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои Комитети давлатии агросаноатӣ тафтиш карда шуданд. Онҳо вобаста ба дараҷаи даромаднокӣ ва захираҳои мавҷудаашон ба чор гурӯҳ тақсим гардиданд. Ба 116 хоҷагии камдаромад ва 109 хоҷагии зиёновар расондани ёрии молиявӣ дар назар дошта

шудааст. Татбиқи васеи пудрати коллективӣ, оилавӣ ва идоравӣ, ки дар ташкили онҳо дар республика аллакай таҷрибаи мусбат ҳосил шудааст, пешбинӣ гардидааст. Чунончи, дар совхози «Бешкент-2»-и райони Шаҳртуз соли 1987-ум 230 звенои оилавӣ кор карда, аз ҳар гектар 24—26 центнерӣ ҳосили пахта рӯёнд (дар ҷузъҳои дигари хоҷагӣ 14—16 центнерӣ ҳосил гирифта шуд).

Ҳоло дар районҳои Шаҳртуз ва Исфара корҳои тайёрӣ барои аз 1 июли соли ҷорӣ ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондани ҳамаи хоҷагиҳо анҷом меёбанд. Ин имкон медиҳад, ки дар бобати тарзи нави кор, ки аз соли оянда дар ҳама ҷо ҷорӣ мегардад, таҷриба ҳосил карда шавад. Мувофиқи программаи тартиб додашуда аз системаи Комитети давлатии агросаноатӣ дар мактабҳои иқтисодиёти амалӣ бештар аз 44 ҳазор нафар роҳбарону мутахассисон таълим хоҳанд гирифт. Ба кадрҳои роҳбарикунанда, мутахассисон, ҳамаи меҳнаткашон омӯзондани хусусиятҳои кор дар шароити ҳисоби хоҷагӣ яке аз вазифаҳои муҳими органҳои партиявӣ ва советӣ дар марҳалаи ҳозираи бозсозӣ мебошад. Дар республика дар асоси дастурҳои съезди XXVII КПСС ва қарори КМ КПСС «Дар бораи бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон» таълими умумии иқтисодӣ вусъат ёфт. Бо қарори бюрои КМ ПК Тоҷикистон Совети республикавии оид ба омӯзиши истеҳсолию иқтисодии меҳнаткашон ташкил карда шуд. Совет дар мавзӯи «Ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ» дастурҳо ва программаҳои таълимӣ тартиб дода, ба ҳамаи комитетҳои партиявӣ ва вазорату идораҳо фиристод.

Дар маҷлиси совет масъалаҳои бозсозии таълими истеҳсолию иқтисодӣ дар Вазорати саноати сабук, Комитети давлатии агросаноатӣ, Госснаби РСС Тоҷикистон муҳокима гардиданд. Шунавандагон асосан курси «Интенсификацияи истеҳсолот»-ро меомӯзанд, гурӯҳҳои таълимӣ аз рӯи принципи истеҳсолӣ ташкил карда шудаанд.

Ҳоло бо тамоми шаклҳои таълими истеҳсолию иқтисодӣ 454,3 ҳазор шунавандагон фаро гирифта шудаанд. 13,4 ҳазор кас кори пропагандистӣ мебарад, ки 75 фоизи онҳо маълумоти пурра ва нопурраи олӣ доранд. Васоити таълимии оиди проблемаҳои интенсификацияи истеҳсолот ба забони тоҷикӣ тарҷима карда, барои гузарондани «бозиҳои корӣ», ки аллакай дар як қатор корхонаҳо барпо гардиданд, тавсияҳои методӣ тартиб дода шудаанд.

Барои мутобиқ гардондани фаъолияти корхонаҳо, мубодилаи афкор оиди проблемаҳои муҳими кор дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ дар Душанбе «Рӯзи директор», вохӯриҳои гирди «мизи мудаввар» гузаронда мешаванд, ки дар онҳо коркунони масъули КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, вазорату идораҳо ва мутахассисон фаъолона иштирок мекунанд. Дар КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия таълими коркунони аппарат оид ба масъалаҳои ба амал баровардани ислоҳоти хоҷагӣ ба роҳ монда шудааст. Ҳамаи ин корҳо мувофиқи чунин талаботи Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ба ҷо оварда мешаванд: «Ҳозир зиёд кардани таъсири партия ба ҳамаи соҳаҳои корамон махсусан муҳим буда, ба роҳбарии моҳиронаи процессҳои ҷамъиятӣ, муайян намудани тарзи нави муносибати эҷодӣ муваффақ шудан зарур аст. Дар кори ба системаи нави идоракунӣ гузарондани иқтисодиёт аз КМ сар карда то ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вазифаи муҳимтарини мо ҳамин, ки фаъолияти мӯътадили хоҷагии халқ таъмин гардад».

Дар аввали соли ҷорӣ дар республика дар мавзӯи «Ҳисоби хоҷагӣ ва тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ» рӯзи ягонаи сиёсӣ барпо гардид. Бештар аз 2,5 ҳазор аъзоёни КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, маърӯзачиёни сиёсӣ ва лекторони ғайриштатии комитетҳои партиявӣ, роҳбарони хоҷагӣ, олимон дар коллективҳои

истеҳсолӣ ва ҷои истиқомат бо меҳнаткашон вохӯрданд. Фикру мулоҳиза ва таклифҳои бештар характерноки ҳангоми вохӯрӣ баёнкардаи одамон ҷамъбаст намуда, як қисми онҳо амалӣ гардонда шуданд.

Дар 30 корхонаю ташкилоти Душанбе дар мавзӯи «Ислоҳоти идоракунии иқтисодиёт» силсилаи лекцияҳо хонда мешаванд. Соли ҷорӣ оид ба ҷиҳатҳои гуногуни ислоҳот ва ба амал баровардани он дар соҳаҳои хоҷагии халқ хондани 17 силсилаи лекция пешбинӣ шудааст. Масъалаҳои ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ, бозсозии механизми хоҷагӣ ба программаи университетҳои халқӣ дохил гардидаанд, курсҳои пулакӣ, мактаби роҳбарони хоҷагӣ кор мекунанд. Дар шаҳрҳои Душанбе ва Қӯрғонтеппа мактабу семинарҳо оид ба ташкили мусобиқаи социалистӣ ва ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ аз рӯи таҷрибаи корхонаҳои ҳамсоҳаи мамлакат амал менамоянд.

Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС демократиконии ҷамъияти советиро воситаи ҳалкунандаи расидан ба мақсадҳои бозсозӣ эълон кард. М. С. Горбачёв қайд намуд: «Тамоми партия бояд равшан фаҳмад, ки фақат ба воситаи демократиконӣ омили инсониро ба дигаргунсозии куллии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, ба процессҳои реалии идоракунӣ ва худидоракунӣ пурра ҷалб кардан мумкин аст». Яке аз роҳҳои иҷрои ин вазифа барпо намудани советҳои коллективҳои меҳнатӣ ва ба роҳ мондани кори онҳо мебошад. Дар зиёда аз нисфи корхонаҳои республика чунин советҳо барпо карда шудаанд. Албатта, дар кори онҳо ҳанӯз камбудиҳо бисьёранд, гоҳо расмиятчигӣ низ ҷой дорад, вале кори онҳо авҷ мегирад ва хеле ҷидду ҷаҳд бояд кард, то ки совети коллективи меҳнатӣ на қисми иловагии маъмурият, балки органи ҳақиқии идоракунии коллективона шавад.

Ташкилоти партиявии республика ба кори байни кадрҳои роҳбарикунанда диққати калон медиҳад. 292 нафар роҳбарони корхонаю ташкилотҳо, 50 нафар директорони совхозҳо ва раисони колхозҳо, бештар аз 2,2 ҳазор нафар сардорони бригадаҳо дар асоси конкурс интихоб шуданд. Захираи кадрҳо, ки ба он ҳар як номзад бо тавсияи коллективи меҳнатӣ дохил шудааст, аслан аз нав барпо гардид.

Барои он ки республика сифатан нав шуда, ба панҷсолаи нав дохил шавад, ба ташкилотҳои партиявӣ зарур аст, ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонро баҳри иҷрои ду вазифаи ягона — демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ва ба амал баровардани ислоҳоти куллии иқтисодӣ сафарбар намоянд.

# ТАЪМИНИ ПАРТИЯВИИ БОЗСОЗӢ

*«Мизи мудаввар»-и журнал дар колхози «Коммунизм»-и райони Орҷоникидзеобод*

ИМРӮЗҲО, дар арафаи Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС, ба ҳар коммунист ҳисси бузурги масъулият барои тақдири бозсозӣ хос аст. Ташвишу изтироб аз хусуси он ки бозсозӣ дар ҳама ҷо кори ҷонии коллективҳои меҳнатӣ, мазмуну мундариҷаи ҳаёти онҳо гардад, ҳоло муҳити муносибатҳои мутақобиларо дар ҳамаи звеноҳои партиявии республика муайян менамояд. Дар ташкилоти ибтидоии партиявии колхози «Коммунизм»-и райони Орҷоникидзеобод низ маҳз ҳамин гуна муҳит ҳукмфармост. Саъю кӯшиши партиявиён барои таъмини саҳми ҳарчи бештари меҳнаткашони хоҷагӣ ба бозсозӣ натиҷаҳои назаррас мебахшад. Колхоз ақибмониро бартараф намуда, дар республика яке аз хоҷагиҳои беҳтарин гардид. Акнун вай хоҷагии ҳозиразамони сердаромадест, ки дар он зироаткорону чорводорон проблемаҳои муҳими тезонидани интенсификацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ва дигаргунсозии иҷтимоии деҳотро бо камоли кордонӣ ҳал мекунанд.

Дар дигаргуниҳои дар ин хоҷагӣ баамалоянда ҳамаи он чизҳое таҷассум ёфтаанд, ки ба комплекси агросаноатии умуман мамлакат хосанд. Одамони дар ин колхоз коркунанда низ ба корҳои миқьёси умумиттифоқӣ шарик будани худро равшан дарк менамоянд. Вазъияту рӯҳияи гуфтугузори ошкоро ва доманадори ҳангоми мулоқоти паси «мизи мудаввар» барпогардидаро маҳз ҳамин муайян намуд. Дар он фаъолони партиявии колхоз, роҳбарону мутахассисони асосии хоҷагӣ, пешқадамони истеҳсолот, ветеранҳои партия ва меҳнат, намояндагони коллективҳои педагогӣ ва ташкилотҳои партиявии мактабҳои маҳаллӣ ширкат варзиданд. Ба мулоқот коркунони роҳбарикунандаи комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод даъват шуда буданд.

Мақсад аз мулоқот ҷамъбаст кардани таҷрибаи бозсозии кори партиявӣ-сиёсӣ ва хоҷагӣ, ки дар рафти тайёрӣ ба Конференцияи XIX уму-

**миттифоқии КПСС андӯхта шудааст, ҷалб намудани диққат ба вазифаҳои иҷронагардида ва проблемаҳои ҳалталаб, бо ҷидду ҷаҳди якҷоя муайян намудани роҳҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани роли пешоҳанги коммунистон дар коллектив буд. Ба иштирокчиёни мулоқот пешакӣ, ҳанӯз дар давраи тайёрӣ ба он, таклиф шуда буд, ки ҷавоби саволҳои зеринро мулоҳиза кунанд:**

*1. БОЗСОЗӢ БАРОИ ХОҶАГӢ, КОЛЛЕКТИВ, ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВИИ ШУМО АЗ КАДОМ ҶИҲАТ МУҲИМ АСТ?*

*2. ШУМО ДАР БОЗСОЗӢ ҶӢ ТАВР ШИРКАТ ВАРЗИДА, БА ТЕЗОНИДАНИ ТАРАҚҚИЁТИ ИҶТИМОӢ ВА ИҚТИСОДӢ МУСОИДАТ МЕНАМОЕД?*

*3. БА НАЗАРИ ШУМО, БА РАФТИ БОЗСОЗӢ ВА ТЕЗОНИДАНИ ТАРАҚҚИЕТ ҶӢ ХАЛАЛ МЕРАСОНАД ВА, БА ФИКРИ ШУМО, КОРРО ҶӢ СОН БЕҲТАР ГАРДОНДАН МУМКИН АСТ?*

**Дар мубоҳилаи ҳаматарафаи афкор ҳангоми мулоқот ва дар давраи тайёрӣ ба он самтҳои асосии гуфтугӯ, ки вазифаҳои асосии бозсозӣ — ислоҳоти куллии иқтисодӣ, демократиконии ҳамаҷонибаи ҳаёти ҷамъиятӣ, азнавсозии куллии системаи маориф ва тарбияи насли навраси меҳнаткашон тақозо доранд, муайян гардиданд.**

# БО УСУЛИ НАВИ ХОҶАГИДОРӢ

БАРОИ он ки ду омили ба ҳам алоқаманди бозсозӣ — демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ва ислоҳоти куллии иқтисодӣ пурра амал кунанд, бояд омили ибтидоӣ ва аз ҳама муқтадири прогресси социалистӣ — омили инсонӣ ба кор андохта шавад. Фаъол гардондани он, чунон ки дар ҳуҷҷатҳои программавии партия нишон дода мешавад, ин ба ҳисоб гирифтани манфиатҳои гуногуни одамон, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ, такья ба онҳо, ба эҷодкории бошуурона ҷалб намудани онҳо мебошад. Барои ҳамаи ин колхози «Коммунизм» неруи кифояи истеҳсолӣ-иқтисодӣ ва кадрҳоро дорост. Аз истифодаи имконоти мавҷуда ба даст овардани самараи ҳарчи калон мавзӯи ғамхории доимии фаъолони партиявию хоҷагӣ мебошад. Ва табиист, ки ин вазифа бештар ба дӯши роҳбар — раиси колхоз Сайфиддин Садриддинов меафтад. Таърихи камол ёфтану сарвари коллективи меҳнаткашони колхоз гардидани ӯ таҷассуми дигаргуниҳое мебошад, ки дар ташаккули кадрҳои роҳбарикунандаи комплекси агросаноатии республика ба амал омадаанд. Моҳияти ин дигаргуниҳо роҳбари хоҷагиҳо гардидани одамони дорои тафаккуру амалиёти революционӣ, ташаббускорони ҳақиқии бозсозӣ мебошад, ки қобиланд корро дар асоси илми ҳозиразамон пеш баранд. Дар симои Сайфиддин Садриддинович шахси ботаҷрибаю кордон, сарфакор, роҳбари моҳиру дилсӯз, олими зираку навоварона фикркунанда таҷассум ёфтааст. Вай ҳамчун номзади илми хоҷагии қишлоқ, муаллифи як қатор китобчаҳои оиди проблемаҳои интенсификацияи зироат вазъияти истеҳсолию иқтисодии на фақат хоҷагии худ, балки районӣ республикаро низ хуб медо·

над. Ӯ бо иҷрои вазифаи раисӣ маҳдуд нагардида, дар системаи агросаноатӣ ҳамчун раиси Совети республикавии колхозҳо корҳои миқьёсан калонро ба ҷо меорад. Ба қарибӣ, дар съезди IV умумииттифоқии колхозчиён, ӯ бори дуюм ба ҳайати Совети иттифоқии колхозҳо интихоб гардид. Акнун, дар мулоқоти паси «мизи мудаввар»-и редакция Сайфиддин Садриддинович аз хусуси корҳои колхоз сухан ронда, онҳоро аз нигоҳи вазифаҳои тамоми комплекси агросаноатии мамлакат муҳокима менамояд.

«Дигаргунсозие, ки мо ба амал овардани ҳастем, ҳар қадар ҷуқуртар бошад, мароқ ва муносибати бошууронаро нисбат ба он ҳамон қадар зиёдтар баланд бардоштан, миллионҳо ва даҳҳо миллион одамони нав ба навро ба ин зарурият боварӣ кунондан лозим аст».

*(В. И. Ленин. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 539).*



С. САДРИДДИНОВ, раиси колхози «Коммунизм», аъзои Совети иттифоқии колхозҳо

**С. САДРИДДИНОВ, раиси колхози «Коммунизм», аъзои комитети партиявӣ:** Нимаи роҳи панҷсола тай шуд. Қарор дода шудааст, ки ин давра дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС таҳлил карда шавад. Онро мо низ бодиққат таҳлил карда мебароем. Вай ба коллективи мо чӣ дод? Мо аз кадом ҷиҳат пеш рафтем? Кадом звеноҳои механизми истеҳсолии колхози мо ҳанӯз бояду шояд кор намекунанду ба суръатафзоӣ монеъ мешаванд? Фикру зикр дар бораи ҳолати умумии кор дар хоҷагии мо аз фикру нияти гузоштани саҳми шахсӣ — касбӣ, гражданӣ, партиявӣ ҷудонашаванда аст.

Дар тӯли ин солҳо бо ҷидду ҷаҳди умумии фаъолони партиявию хоҷагии колхоз се фишанги асосии дигарсозӣ: азнавсозии ҳисоби хоҷагии иқтисодиёт, «озод» намудани фаъолии инсон, гузаштан ба тараққиёти илман асосноки зироат ва чорводорӣ ба кор андохта шуданд. Танҳо ҳамин фишангҳо имкон доданд, ки хоҷагӣ аз ҳолати карахтӣ, «миёнаҳолӣ» бароварда шавад, ки дар он вазъият ягон қадам пеш рафтан мумкин набуд.

**М. ТАБАРОВ, котиби якуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод:** Лутфан, аз хусуси азнавсозии ҳисоби хоҷагӣ муфассалтар нақл кунед.

**С. САДРИДДИНОВ:** Мо роҳи кооперацияи васеи интеграцияшударо пеш гирифтем. Структураи он чунин аст: худи колхоз шакли афзалиятноки кооперативи истеҳсолии хоҷагии қишлоқ; дохили он мувофиқи принципҳои хоҷагии кооперативӣ — бригадаҳои пудрати коллективӣ, звеноҳои пудрати оилавӣ, участкаҳои пудрати иҷоравӣ мебошад. **Пудрат, чунон ки мо дар амал боварӣ ҳосил кардем, хусусияти ҳисоби хоҷагии истеҳсолотро бо худидоракунии истеҳсолотчиён ба худ пайваст. Баробари ҷорӣ гардидани он одамон адолати иҷтимоиро пурратар эҳсос мекардагӣ шуданд, зеро шиори «Аз ҳар кас — мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» дар татбиқи ҳаррӯзааш барои онҳо назаррас гардид. «Озодӣ»-и фаъолии онҳо, ки ҳоло ҳамчун манфиатдории бевоситаи ҳар кас ба беҳтар гардондани натиҷаҳои ниҳоии меҳнат зоҳир мегардад, низ аз ҳамин ҷост.** Ба ин беҳтаргардонӣ бошад, танҳо бо ташкили илман асосноки истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ноил шудан мумкин аст. Ҳамаи тавсияҳои илмиро ба ҷо овардан, технологияи пешқадами зироат ва чорводориро аз худ кардани истеҳсолотчиёни мо ана ҳамин тавр ҳавасманд гардонида мешавад.

Вақтҳои охир бори нахуст дар ҳамаи майдонҳои кишт усули киштгардон аз худ намуда, технологияи интенсивии парвариши пахта, сабзавот ҷорӣ карда, навъҳои серҳосили растаниҳо хеле бо диққат хоста гирифта, базаи хӯроки чорво мустаҳкам гардонда, дар ин соҳа процессҳои меҳнатталаб механиконида мешаванд. Ҷорӣ гардидани системаи чекии назорати сарфи пулу масолеҳ ҳар касро — аз роҳбар то колхозчии оддӣ—водор намуд, ки режими сарфакориро пурзӯр намуда, харҷи барзиёдро барҳам занад. Акнун дар звеноҳои истеҳсолии мо ҳар сол даҳҳо ҳазор сӯм сарфа карда мешавад. Барҳақ ҳар кас дар ҷои кори худ иқтисодчӣ мегардад. Инак самараи он. Соли 1986 даромади софи колхоз 1 миллиону 2 ҳазор сӯмро ташкил дод, ки ин аз натиҷаи соли 1985 бештар аз се баробар зиёд аст. Ҳатто дар шароити бағоят бад будани обу ҳавои соли 1987-ум 604 ҳазор сӯм, яъне назар ба соли 1985 қариб ду баробар зиёд даромади соф гирифта шуд. Агар то ба ҳамин қарибиҳо колхозчиён ба ҳар сӯми музди корашон аз ҳама зиёдаш 30—50 тин ҳаққи иловагӣ мегирифта бошанд, пас акнун 1 сӯму 58 тинӣ мегиранд.

**Д. АШӮРОВ, сармуҳаррири журнали «Коммунисти Тоҷикистон»:** Дар ниҳояти кор, мақсади интенсификацияи истеҳсолот баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии одамон аст. Дар ҳаёти коллективи шумо, чун дар ҳар кадом коллективи дигар, эҳтимол, он чизҳое ҳамаҷониба инъикос мегарданд, ки онҳо ҳифзи иҷтимоии меҳнаткашони мамлакатамонро ифода менамоянд. Аз хусуси кафолатҳои ҳифзи иҷтимоӣ дар мисолҳои маҳал нақл кунед.

**С. САДРИДДИНОВ:** Ин чиз барои умуман ҷамъияти советӣ, аз ҷумла барои ячейкаи меҳнатии мо, низ хос аст, Дар хоҷагии мо барои истифодаи чунин ҳуқуқҳои конституционӣ, амсоли ҳуқуқ ба меҳнат, кафолати таъмин будан бо кор, истироҳат, манзил ва таъминоти иҷтимоӣ, бепул маълумот гирифтан ва аз хизмати тиббӣ истифода бурдан имкониятҳои воқеӣ фароҳам оварда шудаанд... Бемайлон афзудани музди кори колхозчиён, фароҳам оварда шудани шароити маданию маишии зиндагӣ, ғамхорӣ дар бораи беш аз пеш баҳравар шудани онҳо аз арзишҳои маънавӣ ва маданиии социализм — ҳамаи инҳо низ тадбирҳои ҳифзи иҷтимоӣ мебошанд. Танҳо барои чорабиниҳои иҷтимоию маданӣ колхоз ҳар сол аз фоида 350—400 ҳазор сӯм ҷудо мекунад. Солҳои охир дар хоҷагии мо поликлиника, бинои нави мактаб, ясилиҳои доимӣ ва 15 яслии мавсимӣ, чор бошишгоҳи нави саҳроӣ сохта шудаанд. Ба ҳамаи 14 қишлоқ радио ва телефон гузаронда, бо об таъмин шуданд. Ва гап чандон аз хусуси кори анҷомдода не, балки асосан аз хусуси тамоюли минбаъда беҳтаршавии зиндагии одамон меравад. Ҳамаи он чизҳое, ки меҳнаткашони колхоз доранд, як чизи шахшудамонда нест — дигаргунсозии иҷтимоии деҳот давом дорад, неруи иҷтимоӣ, маданию маишӣ афзуда, бо худи ҳамин дараҷаи ҳифзи иҷтимоии деҳотиён баланд мегардад.

Мо дар оянда чӣ қадаре ки ҳосилнокии меҳнатро афзун гардонем, шароити зиндагии колхозчиён ҳамон қадар беҳтар мешавад. Захираҳои суръатафзой ҳастанд. Барои ҳосилхез намудани замин, арзон кардани арзиши аслии баъзе хелҳои маҳсулот, ноил шудан ба ҳалли чунин проблемаҳои муҳим, амсоли мувофиқи миқдору сифат ташкил кардани қабули сабзавот дар маҳалҳо, ба тартиб андохтани кашондани он то ҷои истеъмол, дар колхоз кушодани цехи коркард ва консервкунии меваю сабзавот, барқароркунии осиёбу ҷувозҳои бекорхобида барои эҳтиёҷоти аҳолӣ бисёр корҳоро ба сомон расондан даркор аст. Бо ёрии органҳои ваколатдор ва саноати мошинсозӣ бояд дар мӯҳлатҳои кӯтоҳтарин проблемаи механиконии ҷамъоварии пахта ва хелҳои гуногуни сабзавот низ ҳал карда шавад.



**Н. ЗОҚИРОВ,**
**сариқтисодчии колхоз**



АЗ ДАФТАРЧАИ ҚАЙДИ САРИҚТИСОДЧӢ

Ҷорӣ кардани системаи чекии назорати сарфи маблағ режими сарфакориро дар бригадаҳои пудратии колхоз пурзӯр мегардонад. Мувофиқи низомнома дар бораи ба коллективҳои бригадаҳо додани 70 фоизи маблағи умумии сарфашуда аз рӯи ҷамъбасти соли 1987 ба аъзоёни бригадаҳо ба таври илова 56 ҳазор сӯм дода шуд. Бино ба маълумотҳои нимсолаи якум, соли ҷорӣ маблағи сарфагардида ва пули ба аъзоёни бригадаҳо додашаванда назар ба солҳои гузашта хеле зиёд хоҳад шуд.

Аз ҳисоби ба аҳолӣ ба иҷораи дарозмӯҳлат додани заминҳои бекорхобида ё партов колхоз худи ҳамин сол 7 ҳазор сӯм даромади соф ба даст меорад.

Мо дар таҷрибаи худ боварӣ ҳосил кардем, ки барои эҳтиёҷоти дохилиистеҳсолӣ ва фурӯхтан ба хоҷагиҳои дигар парвариш кардани тухмии сабзавот фоиданок аст. Имсол майдони парвариши тухмии сабзавотро васеъ гардонда, аз 11 ба 34 гектар расондем, ки ин ба колхоз 200 ҳазор сӯм даромади софи иловагӣ медиҳад.

**Н. ЗОҚИРОВ, сариқтисодчии колхоз, аъзои комитети партиявӣ:** Имсол коллективи колхоз ӯҳдадориҳои калон қабул кард. Меҳнаткашон азм кардаанд, ки назар ба план хеле зиёд маҳсулоти чорво ва зироат гирифта, ҳосилнокии меҳнатро 2 фоиз зиёд кунанд, ки аз ҳисоби ин колхоз 120 ҳазор сӯм фоидаи иловагӣ ба даст меорад. Арзиши аслии маҳсулот ба ҳисоби миёна 0,5 фоиз кам карда хоҳад шуд, ки ин ба хоҷагӣ 24 ҳазор сӯмина самараи иқтисодӣ мебахшад. Дар ӯҳдадориҳо инчунин баланд бардоштани сифати маҳсулот пешбинӣ шудааст. Вай имкон медиҳад, ки талаботи истеъмолкунандагон ба маҳсулот пурратар қонеъ гардонда, аҳволи иқтисодии хоҷагӣ беҳтар гардонда шавад.

**С. САДРИДДИНОВ:** Ба ҳамаи ин дар сурати алоқаи зичи афкори илмӣ ва таҷрибаи амалӣ муваффақ шудан мумкин аст. **«Ба мо чунин тарзи ташкили меҳнат лозим, ки** — қайд кард дар маърӯзааш дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС М. С. Горбачёв,— **ба талаботи ҳозираи пешрафти илму техника мувофиқ буда, беҳтарин таҷрибаи ватанӣ ва ҷаҳониро дар бар гирифта, ба шароити нави хоҷагидорӣ ва принципҳои худидоракунӣ мувофиқат кунад, ки инаш махсусан муҳим аст».**

Ин хоҷагӣ айнан мисоли ибратбахши он аст, ки интеграцияи илму истеҳсолотро чӣ тавр ба амал баровардан даркор аст. Дар колхоз филиали кафедраи идоракунии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон кушода шудааст, кабинети таҳлили иқтисодии барпокардаи институт амал мекунад. Университети халқии донишҳои хоҷагии қишлоқ ташкил ёфтааст, ки худи раиси колхоз ректори он, проректораш номзади илми хоҷагии қишлоқ, доценти кафедраи пахтакории институти хоҷагии қишлоқ **Раҳим Маҳмудович МАҲМУДОВ** мебошанд. Номзади илми иқтисодӣ, доценти кафедраи идоракунии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ **Иброҳим Шукурович ШУКУРОВ** мудири кабинети таҳлили иқтисодӣ аст. Номзади илми хоҷагии қишлоқ, доценти кафедраи растанипарварии худи ҳамон институт **Абдурозиқ Холматович ХОЛМАТОВ** консультанти доимии илмӣ гардид. Онҳо ҳамроҳи мутахассисони хоҷагӣ, сардорони бригадаҳо ва мудирони фермаҳо фаъолияти хоҷагиро аз ҷиҳати иқтисодӣ таҳлил менамоянд, бо иштироки бевоситаи онҳо дар хоҷагӣ технологияи интенсивӣ ҷорӣ намуда, звеноҳои сусти истеҳсолот ошкор сохта, барои барҳам задани омилҳои ба тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ монеъшаванда тадбирҳо андешида мешаванд. Тахти роҳбарин бевоситаи ходимони Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ бо сардории директори институт, доктори илми иқтисодӣ Абдураҳим Ҳоҷибоевич Хо-

ҷибоев шаклҳои пудратии ташкили меҳнат ва додани ҳаққи он, системаи чекии назорати сарфи пул ва хароҷоти истеҳсолот ҷорӣ карда шуданд. Ҳамаи ин корҳоро олимон дар асосҳои ҷамъиятӣ, бо камоли шавқу ғайрат ба ҷо оварданд ва ба ҷо меоранд, ки ин ба меҳнаткашони хоҷагӣ ибрат мебахшад. Чунин робитаҳо ҳам барои олимон ва ҳам барои коркунони хоҷагӣ муфиданд.

— Ин ҷо мо имконият дорем, ки тавсияҳои илмиро татбиқ карда, аз санҷиш гузаронем ва бо ҳамин тасаввуроти назариявиамонро ғанӣ гардонем, — гуфт дар сӯҳбат бо ходими редакцияи журнал Р. М. Маҳмудов. — Ғайр аз ин, колхози мазкур барои таҷрибаомӯзии истеҳсолии студентон, омӯхтани таҷрибаи пешқадам ба сифати яке аз базаҳои такьягоҳ хизмат мекунад.

# БО РОҲИ ДЕМОКРАТИКОНӢ

ТАҲЛИЛИ тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии колхоз, ки иштирокчиёни мулоқот дар паси «мизи мудаввар» гузарониданд, шаҳодат медиҳад, ки ба дигаргуниҳои куллии иқтисодиёти колхоз ва худи шуури истеҳсолотчиён инкишофи ҳаматарафаи демократияи колхозӣ мусоидат кард. Вале он чи ки ба даст оварданаш ба коллектив муяссар намегардад, оқибати бевоситаи ғайрикифоя амалӣ гардонидани асосҳои демократӣ дар ин ё он соҳаи хоҷагидорӣ, муносибатҳои ҷамъиятӣ мебошад. Вусъати демократияро дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти колхозӣ, — гуфтанд коммунистон — иштирокчиёни мулоқот, — мо бояд аз худ, яъне аз демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ оғоз намоем.


**Ф. САЙДАЛИЕВ, котиби комитети партиявии колхоз**

Ташкилоти ибтидоии партиявии колхози «Коммунизм» 113 нафар коммунистонро муттаҳид мекунад. Ба ҳайати он 6 ташкилоти партиявии цехӣ ва 12 гурӯҳи партиявии дар участкаҳои ҳалкунандаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ амалкунанда дохиланд. Вай аз кадрҳои баландихтисоси дорои касбҳои асосии хоҷагии қишлоқ, меҳнаткашони номдор, одамони бонуфузу обрӯманди коллектив ташаккул ёфтааст. Чунин рафоқати самимонаи партиявӣ яку якбора ба вуҷуд наомадааст. Барои он ки ташкилоти партиявӣ ядрои ҳақиқии сиёсии коллективи меҳнатӣ гардад, бисёр мушкилотро барҳам задан лозим омад. Онро ба дараҷаи сиёсӣ кӣ расонд? Ҳамеша қонеъ ва хотирҷамъ набудан аз муваффақиятҳои бадастомада, қобилияти аз нигоҳи танқидӣ таҳлил намудани кори худ, бозсозии эҷодкоронаи он, нисбат ба ҳамаи аъзоёни партия, қатъи назар аз вазифаи ишғол кардаашон, сахтгиру серталаб будан.

Бубинед, аз ин хусус иштирокчиёни мулоқот чӣ мегӯянд.

**Ф. САЙДАЛИЕВ, котиби комитети партиявии колхоз:** Дар мо қоидаи ҳатмӣ гардидааст, ки дар бораи коммунист пеш аз ҳама аз рӯи ҳамин ҳукм кунем, ки ӯ нишондодҳои партия ва қарорҳои ташкилоти партиявиамонро чӣ тавр дар амал татбиқ менамояд. Дар ин бобат ба ягон коммунист — на ба роҳбари хоҷагӣ, на ба аъзои органи интихобӣ, на ба истеҳсолотчии номӣ гузашт карда намешавад. Ҳодисаи ба назди-

кӣ рӯйдода ба ёдам омад. Бо тавсияи комитети партиявӣ правленияи колхоз Сафаралӣ Шерматовро аз вазифаи саринженер-механик озод кард. Чун аз ҳар коммунист, аз ӯ низ талаб карда мешуд, ки фаъолии касбиро бо фаъолии ҷанговари сиёсии партия узван пайваст намояд. Вале, бо вуҷуди кӯшишҳои мо барои таъсир расондан ба вай, на инро зоҳир намуду на онро. Рафиқон дар маҷлисҳои партиявӣ Шерматовро барои бефаъолиятиаш дар бобати тезонидани прогресси техникӣ, барои хунукназариаш дар иҷрои ҳамон нуктаҳои қарорҳои партиявӣ, ки бевосита ба ӯ дахл доштанд, борҳо танқид карданд. Вале ӯ ба мулоҳизаҳои танқидӣ беэътиноӣ кард, аз афташ, чунин мепиндошт, ки вазифаи сармутахассис аз итоат ба талаботи интизоми партиявӣ баландтар аст. Коммунисти ба вазифаи саринженер-механик тавсиякардаи ташкилоти партиявӣ Исо Раҳимов аз иқдомҳои нахустини худ роҳи дурустро пеш гирифта, камари ғайратро мустаҳкам баст. Ӯ ҳар кори муайянкардаи правления, комитети партиявии колхозро бо эътимоди комил, бо камоли кордонӣ ва ташаббус ба ҷо меорад.

Мо чунин мешуморем, ки намунаи серталабию сахтгирии партиявӣ ва муносибати дурустро ба он бояд худи мо, фаъолони партиявии ба комитети партиявӣ интихобшуда нишон диҳем. Аз ҷумла, дар маҷлиси партиявӣ, ки дар он ҳисоботи комитети партиявӣ дар бораи кори оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ шунида шуд, ҳамин тавр буд. Маҷлис дар вазъияти мубоҳисаю мунозираи тезу тунд, дар рӯҳи танқид ва худтанқидкунӣ гузашт. Ба унвони ман ҳам, чун ба котиби комитети партиявӣ, як қатор мулоҳизаҳои одилонаи танқидӣ баён гардиданд, дигар коммунистон низ танқиди асосноку бағоят муфидро шуниданд. Як лаҳзаи ҷолиберо аз ин маҷлис мисол меорам. Аъзои комитети партиявӣ, сардори бригадаи сабзавоткории № 1 Раҷабмо Азизова аз хусуси дараҷаи таъсири коммунист ба бепартиявиён сухан кард. «Ин ҷо, — гуфт ӯ, — аъзои комитети партиявӣ Пардахол Холмуродова ҳузур дорад. Говдӯши пешқадам, аз ҳар сар модагов ба миқдори рекордӣ шир медӯшад... Вале бубинед, тафовути байни нишондиҳандаҳои ӯ ва нишондиҳандаҳои дигар говдӯшони худи ҳамон ферма то чӣ андоза калон аст. Канӣ таъсири партиявии ту, Пардахол, ба ҳамкасбонат?» Мефаҳмед, моҳияти ин танқиду эрод барои мо то чӣ андоза муҳим аст. Танҳо бо комьёбиҳои худ қаноат карда, барои худро коммунисти ҳақиқӣ шуморидан машитоб: бигӯ, ки муваффақиятҳои рафиқи дар паҳлӯят кор мекардагӣ чигунаанд, он гоҳ мо мегӯем, ки ту чӣ гуна коммунистӣ!

**П. ХОЛМУРОДОВА, говдӯш, аъзои комитети партиявӣ:** Оре, ман аз ин танқид барои худ хулоса баровардам. Ба тариқи мураббигӣ ман говдӯшҳои ҷавону камтаҷриба Зафаргул ва Ольга Зикриеваҳоро ба шефӣ гирифтам. Акнун барои омӯхтани усулҳои пешқадами хӯрокдиҳӣ ва нигоҳубини чорво ба говдӯшҳо Қурбонгул Ҷунайдова ва Хурмоой Давлатова бештар кӯмак мерасонам.

**Д. АШӮРОВ:** Хӯш, натиҷаҳо чӣ тавранд?

**П. ХОЛМУРОДОВА:** Соли гузашта ман ба ҳисоби миёна аз ҳар модагов 4109-килограммӣ шир дӯшидам. Имсол дар асоси пурратар ба ҳисоб гирифтани захираю имкониятҳо ба шарафи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС ӯҳдадорӣ гирифтам, ки боз бештар — 4200-килограммӣ шир гирам. Дар баробари ин ӯҳдадор шудам муваффақ гардам, ки худи ҳамин сол тафовути байни нишодиҳандаҳои ман ва нишондиҳандаҳои дигар говдӯшони ферма бағоят кам шавад. Инак, ҳозир натиҷаҳои онҳо дар пеши назари кас моҳ то моҳ беҳтар мегарданд.

Акнун мекӯшам ба рафиқонам на фақат бо кор, балки бо сухан низ таъсир расонам. Ҳамчун аъзои комитети партиявӣ, қарорҳои ташкилоти партиявиро ба маълумоти чорвопарварони фермаи шириамон мерасонам, вазифаҳои ба миён гузоштаи партия ва давлатро оиди афзун гардондани маҳсулоти чорво ва беҳтар намудани сифати он фаҳмонда медиҳам.



М. ТАБАРОВ,
котиби якуми
комитети партиявии
шаҳри Орҷоникидзеобод

**М. ТАБАРОВ:** Ана ин дуруст аст! Кас бояд на фақат худаш пешқадам бошад, балки рафиқонашро ҳам ба сафи пеш барорад. Ман дар маҷлисҳои партиявии ин ташкилот борҳо иштирок намудам. Ҳаминаш махсусан назаррас аст, ки дар ин комитети партиявӣ ҳодисаҳои каноратирӣ вуҷуд надоранд. Чунон ки шумо аз мисоли овардаи котиб дидед, аъзоёни комитети партиявӣ якдигарро дар маҷлиси умумии партиявӣ кушоду равшан танқид карда, бо ҳамин аз «пастшавӣ»-ю «резонидани» обрӯи органи роҳбарикунанда наметарсанд.

**Ф. САЙДАЛИЕВ:** Комитети партиявӣ органи иҷроия ва ба ташкилоти партиявӣ ҳисоботдиҳанда мебошад. Мо инро ҳаргиз фаромӯш намекунем. Мекӯшем, ки ҳамаи коммунистонро барои баҳои танқидӣ додан ба органи интихобии худ ҷалб намуда, муҳити мубодилаи озодонаи афкор ба вуҷуд орем. **Аъзоёни партияро ба он ҳидоят мекунем, ки таҷрибаи пойдор гардонидани асосҳои демократии дар муносибатҳои дохилипартиявӣ, дар муносибатҳои истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ ба даст овардашударо ғанӣ гардонанд ва эҳтиёт намоянд.**

**С. САДРИДДИНОВ:** Дар воқеъ, ҳамаи иқдомҳои инкишофи демократияи колхозӣ дар хоҷагии мо аз коммунистон оғоз мейёбанд. Маҳз бо ташаббуси онҳо аз рӯи принципи интихобӣ бо муҳокимаи оммавии якчанд нафар номзад пешбарӣ кардани сардорони бригадаҳо, мудирони фермаҳо ва механикони бригадавӣ нормаи ҳатмии хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо гардид. Маҳз коммунистон меҳнаткашони ҳамаи ҷузъҳои истеҳсолии колхозро бовар кунонданд, ки дар асоси ҳақиқатан демократӣ муносибатҳои наву ҳисоби хоҷагиро муқаррар намуда, ҳамчун ташаббускорони ҷорӣ кардани пудрати коллективӣ, оилавӣ ва иҷоравӣ амал кунанд. Бригадаҳое дар пудрат ба самаранокии калони истеҳсолию иқтисодӣ ноил мегарданд, ки ба онҳо аъзоёни КПСС Ҳамза Абдуллоев, Раҷабмо Азизова, Файзалӣ Қаюмов сарварӣ менамоянд. Яке аз беҳтарин механизаторони колхоз аъзои КПСС Файзалӣ Ашӯров ба звенои оилавӣ сарварӣ намуда, мутобиқати манфиатҳои шахсӣ ва ҷамъиятиро дар пудрат амалан нишон дод. Бисьёр бепартиявиён, аз ҷумла агроном Нурулло Қосимов, инженер Рустам Фахриддинов, аъзоёни бригадаҳои чорум ва дувоздаҳуми растанипарварӣ Холмӯмин Менглиқулов ва Мирзо Файзалиев ба ӯ пайравӣ карданд. Дар натиҷаи муҳайё сохтани заминаи дахлдори иҷтимоию иқтисодӣ, таъсири ибрати шахсии коммунистон, кори зиёди фаҳмондадиҳӣ хоҷагӣ пурра ба пудрат гузаронда шуд, ки он, чунон ки дар боло зикр кардам, се шакли фаъолияти кооперативӣ — коллективӣ, оилавӣ, иҷоравиро дар бар мегирад. Албатта, аз худ намудани ин усули нав аз ташаббускорони худ — фаъолони партиявӣ суботкорӣ, принципнокӣ, маҳорати бовар кунонда тавонистани одамонро талаб мекард. Охир сухан на ҳамту аз хусуси дигаргунсозиҳои истеҳсолӣ, балки аз хусуси дигаргунсозии куллии шуур, психология, тасаввуроти кӯҳна дар бораи ташкилу ҳавасмандгар-

донии меҳнат мерафт. Зимнан, аз ин хусус метавонист худи иштирокчии ин мулоқот Файзалӣ Қаюмов нақл намояд. Ба ӯ лозим омад, ки пудратро дар участкаи худ татбиқ намояд.

**Ф. ҚАЮМОВ, сардори бригадаи пудратии сабзавоткорӣ:** Баробари ҷорӣ гардидани пудрат бригадаи мо ҳақиқатан тағьир ёфт. Ҳама чиз — ҳам ташкили меҳнат, ҳам муносибати одамон ба кор ва ҳам характери муоширати дохили бригада тағьир ёфт. Пештар ин тавр буд: сардори бригада идора мекарду аъзоёни бригада иҷро менамуданд. Акнун кор тамоман ранги дигар гирифт. Ба иҷрои коллективона худидоракунии коллективона, ки он масъулияти коллективиро барои натиҷаҳои ниҳоии меҳнат афзун мегардонад, мувофиқат мекунад. Ҳамаи масъалаҳои истеҳсолию иқтисодӣ ва иҷтимоӣ якҷоя ҳал карда мешаванд. Аммо ин яккасардориро истисно намекунад. Баръакс, дар пудрат вай боз ҳам самараноктар ба амал бароварда мешавад, зеро вай бо коллегиалият беҳтар мутобиқ мегардад. Ман, ҳамчун сардори бригада, вазифаи амрдиҳии фаврӣ, мутобиқгардонии ҷидду ҷаҳди коллективро ба ҷо меорам, масъулияти асосӣ барои иҷрои шартҳои ҳисоби хоҷагию шартномавӣ, баҳри муҳити маънавию психологӣ дар бригада ба зиммаи ман вогузор шудааст. Дар ҳамаи ин корҳо маро совети бригада фаъолона дастгирӣ менамояд, ман бошам, мекӯшам тавсияҳои онро ба ҷо оварда, ба фикри ҳамаи аъзоёни коллектив гӯш андозам...



**П. ХОЛМУРОДОВА,**
говдӯш

**М. ТАБАРОВ:** Пас самараи амалӣ чӣ гуна аст?

**Ф. ҚАЮМОВ:** Мо ҳанӯз соли 1985-ум ба пудрат гузашта будем. Акнун барои таҳлили натиҷаҳо имконият ҳаст. Танҳо маълумотҳои асосии истеҳсолию иқтисодиро меорам. Пеш аз ҳама, замини ба мо вобасташударо беҳтар истифода мебурдагӣ шудем, ки ин ба ҳосили зироатҳои парвариш мекардагиамон таъсири хуб мерасонад. Фарз кардем, агар соли 1985 аз ҳар гектар 150 центнер картошка, 350 центнер помидор, 300 центнер пиёз гирифта бошем, пас соли 1987 мувофиқан 200, 470, 550 центнер гирифтем. Ба камхарҷ кардани истеҳсоли воҳиди маҳсулот ноил гардидем. Аз ҷумла, арзиши аслии ҳар центнер картошка дар мо ба ҷои 17 сӯму 56 тинӣ аз рӯи натиҷаҳои соли 1985 соли гузашта 15 сӯму 76 тинро ташкил дод. Бригада фақат дар натиҷаи 2 сӯму 20 тин кам кардани хароҷоти истеҳсоли ҳар центнер картошка 9 ҳазору 600 сӯм даромади иловагӣ гирифт. Арзиши аслии пиёз боз ҳам арзонтар карда шуд — ба ҷои 9 сӯму 50 тин 6 сӯму 44 тинро ташкил дод. Бо шумораи ками истеҳсолкунандагон (ҳайати бригада баробари ҷорӣ намудани пудрат 7 нафар ихтисор карда шуд) ба даст овардани миқдори зиёди маҳсулот ва мутобиқ сохтани он бо режими қатъии сарфакорӣ дар асоси системаи чекии назорат ба хароҷоти истеҳсолӣ барои афзоиши босуръати даромади бригада ва дар ин асос зиёд шудани музди кори аъзоёни коллективи бригада имконияти воқеӣ ба вуҷуд овард. Соли 1986 мо 90 ҳазор сӯм даромади соф гирифтем, ки ин аз натиҷаҳои ҳар кадом соли пешина зиёд буд. Соли 1987 бошад, даромади софи бригада 148 ҳазор сӯмро ташкил кард, имсол ният дорем, ки онро ба 150 ҳазор сӯм расонем. Ба ҳисоби миёна музди кори аъзоёни бригада 2 баробар — аз 100—120 сӯм ба 220—240 сӯм расид. Ин музди миёна, на музди миёнагардондашуда аст. Дар мо баробарҳақдиҳӣ вуҷуд надорад: пули коллективона ёфташудаи бригада дар байни аъзоён дар пеши назари омма, аз рӯи коэф-

фициенти иштироки меҳнатӣ тақсим карда мешавад. Барои ҳама принципи ягона ҷорист: разряд, фоизи иҷрои норма, сифат, набудани прогул, вайрон карда нашудани интизоми истеҳсолӣ ва технологӣ. Масалан, Назар Каримов, Сайбӣ Ҳалимова, Темур Холов, Мирзо Ҳалимов коркунони баландихтисос буда, таҷриба ва қувваашонро ба кори умум аз дигарон дида бештар мебахшанд. Аз ин рӯ, табиист, ки музди корашон низ зиёдтар аст. Вале онҳое, ки баъзан муносибаташон ба кор аз принципҳои меҳнатии мо фарқ мекунад, камтар музд мегиранд. Моҳи декабри соли гузашта аз сабаби ба кори таъхирнопазири саҳро набаромаданашон чор нафар аъзоёни бригада — Зароб Ашӯров, Гулсара Каримова, Бибисанг Нарзуллоева, Ҳалима Давлатова мувофиқи пешниҳоди совети бригада бо қарори коллективи бригада аз 10—20-фоизи ҳаққи иловагӣ маҳрум карда шуданд. Моҳҳои баъдина онҳо муносибаташонро ба кор тағйир дода, баробари дигарон кор мекардагӣ шуданд.

**Д. АШӮРОВ:** Ба ҳамин тариқ, бо ёрию дастгирии партиявӣ пудрат дар колхози шумо омили муқтадири такомулоти муносибатҳои амрдиҳӣ ва назорати коллективӣ ба меъёри меҳнат ва истеъмол мегардад.

«Таҳлили вусъати пудрат дар бораи самараи бисьёрҷиҳатаи иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавию ахлоқии он шаҳодат медиҳад. Пудрат моҳияти механизми нави хоҷагиро нишон медиҳад, ки он ба ҳисоби хоҷагӣ ва худидоракунӣ асос ёфта, ташаббуси истеҳсолӣ ва фаъолияти иҷтимоии мардумро равнақ дода, ба баробарҳақдиҳӣ хотима мегузорад».

(Аз нутқи М. С. Горбачёв дар съезди IV умумииттифоқии колхозчиён).



**Ф. ҚАЮМОВ,**
**сардори бригадаи пудратии сабзавоткорӣ**

**Н. ЗОКИРОВ:** Он чи ки Файзалӣ Қаюмов қайд намуд, ҳозир ба аксарияти ҷузъҳои структурии колхоз хос аст. **Акнун мо дар амал боварӣ ҳосил менамоем, ки пудрат ин демократиконии бевоситаи муносибатҳои байниистеҳсолӣ мебошад.** Ба туфайли вусъати фаъолии оммавии одамон ҳосилнокии меҳнат афзуда, хоҷагӣ сердаромад мегардад. Дар баробари ин бояд эътироф кард, ки афзалиятҳои бузурги бозсозии куллии механизми хоҷагӣ ва алалхусус ҷорӣ кардани шаклҳои прогрессивии ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнатро ҳанӯз пурра истифода намебарем. Аз ин хусус аз ҷумла каму зиёдшавии нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ шаҳодат медиҳад. Масалан, соли 1987 як қатор бригадаҳои растанипарварӣ ба марраи ҳосили миёнаи колхоз расида натавонистанд, баъзеашон ҳатто супоришҳои плании оиди истеҳсоли маҳсулотро иҷро накарданд.

**Ф. САЙДАЛИЕВ:** Ташкилоти партиявӣ инро оқибати бевоситаи камбудии ҷиддии кори худ медонад. Масъулияти коммунистон дар участкаҳои ҷудогонаи истеҳсолӣ суст буда, таъсири партиявӣ-сиёсии ташкилотҳои партиявии цехӣ таъмин карда намешуд. Мо ба ин баҳои принципӣ додем ва ҳозир нисбат ба ҳар аъзои партия серталаб шудем.

**М. ТАБАРОВ:** Махсусан нисбат ба коммунистон — мутахассисони умури иқтисодӣ сахтгиру серталаб будан муҳим аст. Дар колхоз масъулияти аввалиндараҷа барои амалӣ гардондани ислоҳоти куллии иқтисодӣ, ҷорӣ намудани усулҳои нави хоҷагидорӣ ва, аз ҳама муҳимаш, барои дар ҳар меҳнаткаши хоҷагӣ ташаккул додани тафаккури иқтисодӣ ба зиммаи онҳо гузошта мешавад. Охир ҳозир хоҷагӣ дорои ресурсҳои бағоят азими моддию техникӣ мебошад. Ҳамаҷониба мусоидат намудан ба истифодаи оқилонаи онҳо барои интенсификацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, дигаргунсозии иҷтимоии деҳот — ин аст имрӯз қарз ва вазифаи иқтисодчии қишлоқ.

**Н. ЗОКИРОВ:** Ман инро нағз эҳсос мекунам ва мефаҳмам, ки умури иқтисодии колхозро ҳанӯз мувофиқи имкониятҳоям ба иҷрои вазифаҳои ба зиммааш гузоштташуда равона намекунам. Акнун мо аз хатоҳои гузашта сабақ гирифта, таҳлили батафсилаи иқтисодиро дар участкаҳои гуногуни истеҳсолот пурзӯр намуда, натиҷаҳои онро ҳамроҳи коллективҳои бригадаю фермаҳо баррасӣ карда, таҳсилро дар асоси омӯзиши таҷрибаи пешқадами истеҳсолӣ-иқтисодии дар худи хоҷагиамон андӯхташуда вусъат медиҳем. Ният дорем ба назорати мунтазами ҳолати иқтисодиёт доираи васеъи истеҳсолотчиёнро ҷалб намоем.

**Д. АШӮРОВ:** Ана ин муносибати партиявист. Сариқтисодчии колхоз бояд на мутахассиси оддии планкаш ва таҳлилкунандаи фаъолияти хоҷагӣ, балки аввалин тарғиботчии стратегияи иқтисодии партия бошад.

**С. САДРИДДИНОВ:** Нисбат ба мо, роҳбарони коммунист, талабот бояд махсусан зиёд бошад. Ҳамаи камбудиҳои дар ин ё он звенои истеҳсолот содиршуда, дар ниҳояти кор, оқибати саҳву хатоҳои роҳбарияти хоҷагӣ мебошанд. Ҳарчанд дар услуби идоракунии хоҷагӣ аллакай дигаргуниҳои куллӣ ба амал меоянд, ҳанӯз суръату сифати бозсозӣ аз бисьёр ҷиҳат моро қонеъ гардонда наметавонанд. Ҳанӯз беғайратию бефаъолиятӣ, беташаббусию сустӣ барҳам нахӯрдаанд. Ба аппарати идоракунии мо ҳанӯз суботкорию қатъият дар пешгирӣ намудани тамоюлоти манфӣ намерасад. Ҳанӯз мо ба одамон ёд надодаем, ки дар вазъияти душвори истеҳсолӣ мустақилона таҳлил карда баромада, қарор қабул намоянд. Ин бошад, яке аз шартҳои ҳатмии демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ аст. Ба ақидаи ман, дар маҷлисҳои партиявӣ. маҷлисҳои комитети партиявӣ иддаое, ки нисбат ба мо карда мешавад, комилан дуруст аст. Аз ҷумла, вақте ки ҳисоботи шахсии ман ҳамчун аъзои КПСС дар ташкилоти партиявӣ шунида шуд ва вақте ки баъди муддати муайян коммунистонро аз хусуси амалӣ гардидани мулоҳизаҳои танқидиашон воқиф гардондам, айнан ҳамин тавр шуд.

Чорвопарвари пешқадам, сардори коллективи бригада, сармутахассиси хоҷагӣ, раиси колхоз... Бозсозӣ ба қисмати ин коммунистон ба тavри гуногун ворид мегардад. Саҳми ба он гузоштташаванда низ мухталифу вале аз ҷиҳати ҳадафмандӣ якхела аст. Аммо онҳо якҷоя бо кору омол ва ташвишу тараддуди худ принципи ягонагии фикру зикр ва амалиёти аъзоёни партияро таҷассум менамоянд. Чунин ягонагии даркшудаеро таҷассум мекунанд, ки он зуҳуроти олии демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ ва гарави пойдор гардидани демократияи дохиликолхозӣ мебошад.

# ҶОЙГИРОНАМОНРО БОЯД ЯКҶОЯ БА ВОЯ РАСОНЕМ

МУБОДИЛАИ афкор оиди проблемаҳои муҳими тарбияи ҷойгирони сазовори оилаи меҳнаткаши колхозӣ, ворисони боэътимоди деҳқонони кунунӣ анҷоми мантиқии гуфтугӯ дар паси «мизи мудаввар» гардид. Дар территорияи колхоз 5 мактаби миёна ва 2 мактаби ҳаштсола мавҷуд аст, ки дар онҳо бештар аз 4 ҳазор нафар писарону духтарон таҳсил мекунанд. Ҳозир дар коллективҳои педагогии ин мактабҳо роли муаллим, мақсаду вазифаҳои маориф ба тарзи нав дарк карда, ба ҷараёни таълиму тарбия дигаргунии куллӣ даровarда мешавад. Усули прогрессивии таълими кабинетию лабораторӣ ба кор бурда, дар роҳи ҷорӣ намудани компьютерҳо иқдомҳои нахустин гузошта мешаванд. Ёрии шефии колхоз ба мактабҳо дар бобати мустаҳкам намудани базаи моддию техникӣ пурзӯр мегардад. Вале проблемаҳои ҳалталаб ҳанӯз бись-

ёранд. Ва онҳо, гуфтанд иштирокчиёни мулоқоти паси «мизи мудаввар», бояд ҳам коллективҳои педагогӣ ва ҳам тамоми волидону роҳбарони колхозро ба ташвиш андозанд. Пленуми февралии (с. 1988) ҚМ ҚПСС маҳз ба ҳамин ҳидоят намуда, талаб кард, ки «ҳамкории оила, мактаб, коллективҳои меҳнатӣ вусъат дода шавад». Иштирокчиёни мулоқот М. Табарова — директори мактаби миёнаи № 29 ва М. Раҳматова — ҷонишини директор, котиби ташкилоти ибтидоии партиявии мактаби миёнаи № 1 аз хусуси он масъулияти бузурге, ки ба зиммаи онҳо, педагогҳои коммунист, дар татбиқи ислоҳоти маорифи халқ, демократиконии ҳаёти мактаб гузошта шудааст, дар бораи зарурати минбаъд мустаҳкам гардондани тамоюлоти мусбати бавуҷудомада ва ҳамаи он чӣ ки ба бозсозии кори мактаб монеъ мешавад, бо камоли ташвиш сухан карданд.

**М. ТАБАРОВА:** Ҳозир мактаби мо давраи навсозии тамоми кори таълиму тарбияро аз сар гузаронида истодааст. Нисбат ба ҳар муаллим талаботи сифатан нав пешниҳод мешавад. Мо вазифаҳоеро, ки аз қарорҳои Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС бармеоянд, дар коллективи педагогӣ, маҷлиси кушоди партиявӣ муҳокима намуда, равшантар дидем, ки дар корамон чӣ камбудиҳо ҳастанду барои ба пояи талаботи бозсозӣ бардоштани он чӣ қадар қувва сарф кардан лозим аст.



С. ИБРОҲИМОВ,
ветерани партия
ва меҳнат

Дар ин ҷода баъзе пешравиҳо ҳастанд. 11 кабинет муҷаҳҳаз гардонда ва самаранок истифода бурда мешавад, ба омӯзиши техникаи компьютерӣ, усулҳои пешқадами таълими фанҳои асосӣ шурӯъ намудаем. Дар мустаҳкам намудани базаи моддии мактаб шефамон — колхози «Коммунизм» ёрии калон мерасонад. Бо қувваи колхоз шаҳрчаҳои бозиҳои ҳарбӣ ва спортӣ муҷаҳҳаз гардонда, мактаб таъмир ва саҳни ҳавлии он асфальтпӯш карда, водопровод гузаронида шуд, сохтмони ошхона дар арафаи анҷомьёбист. Барои кашондани мактаббачаҳо колхоз автобус ҷудо мекунад.

Албатта, барои ҳамаи ин мо аз роҳбарияти хоҷагӣ сипосгузорем. Вале рӯирост мегӯям — танҳо як худи ёрии моддӣ кифоя нест. Ҷидду ҷаҳди якҷояи мо дар бобати мунтазам расонидани таъсири тарбиявӣ ба бачаҳо зарур аст. Мутаассифона, алҳол дар мо робитаи ҳаматарафа вуҷуд надорад. Намояндагони колхоз ба мактаб кам меранд.

**Д. АШӮРОВ:** дар воқеъ, роҳбарони хоҷагӣ, мутахассисон, пешқадамони истеҳсолот бояд аз кору ҳаёти мактаб воқиф бошанд, ба маҷлисҳои волидон раванд, дар планкашии кори берун аз синф ширкат варзанд, ба афзудани масъулияти ҳамаи колхозчиён барои тарбияи фарзандон мусоидат намоянд.

**С. САДРИДДИНОВ:** Оре, мулоҳизаҳои танқидии директори мактаб дурустанд. Мо бо ташвишу тараддуди ҳаррӯзаи истеҳсолӣ банд шуда, ба мактабҳо хеле кам меравем, робитаҳои бевоситаро бо онҳо суст кардаем.

**Ф. САЙДАЛИЕВ:** Ин ҷо камбудии калони комитети партиявӣ низ ҳаст: моро лозим аст алоқаро бо ташкилотҳои партиявии мактабҳо мустаҳкам намуда, кори якҷояи партиявиро ба роҳ монем.

**М. ТАБАРОВА:** Мо низ бояд нуқтаи муттаҳидгардонии ҷидду ҷаҳди мактаб, оила, аҳли ҷамоатро фаъолонатар ҷустуҷӯ ва дарёфт намоем. Мо аллакай баъзе тадбирҳо андешида истодаем. Ҳамроҳи коми-

тетҳои маҳаллаҳо дар чор бригадаи истеҳсолӣ маҷлис гузаронида, хонандагонро оиди хонишу ахлоқ ҳамаҷониба тавсиф намуда, ба волидон тавсияҳои зарурӣ додем. Вале аз муваффақиятҳои бадастовардаамон хотирҷамъу қонеъ нестем. Дар ташкили таълим кӯҳнапарастӣ пурра барҳам нахӯрдааст. «Фоизбозӣ»-и бемаънӣ — тамоюли кӯҳнаи аз рӯи таносуби бо фоизи талабагони нағз ва бад таҳсилкунанда баҳо додан ба кори мактаб то охир бартараф нагардидааст.

**Д. АШӮРОВ:** Эҳтимол, ин ба баҳои донишҳои ҳақиқии бачаҳо низ таъсир мерасонад?

**М. ТАБАРОВА:** Бегуфтугӯ, баъзан ҳодисаҳои ноҳақ баҳои баландтар гузоштан низ рӯй медиҳанд. Умуман бояд эътироф кард, ки дараҷаи дониши талабагон ҳанӯз хеле паст аст. Ин ҷо мо ба волидон низ иддаои ҷиддӣ дорем. Бисьёре аз онҳо аксар вақт ба донишомӯзии бачаҳо халал расонда, онҳоро маҷбур месозанд дар хоҷагии шахсии ёрирасон, вақтҳои охир бошад, дар участкаҳои мувофиқи пудрати оилавӣ ва иҷоравӣ вобасташуда кор кунанд.



М. ТАБАРОВА,
директори мактаби
миёнаи № 29

**М. РАҲМАТОВА:** Ин бадбахтии мо низ ҳаст...

**М. ТАБАРОВ:** Чӣ аломати изтиробангезе! Ба правленияи колхоз лозим аст ин корро қатъиян ба тартиб андозад. Заминро батафриқа, бо назардошти танҳо аъзоёни калонсоли оила, қобилияту имкониятҳои воқеии онҳо ҷудо кунад. Ҳар кӯшиши сарфи назар кардани қонуни оид ба маълумоти умумиро қатъиян пешгирӣ намояд.

**Д. АШӮРОВ:** Зимнан, дар қарори пленуми IX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон низ рӯирост гуфта мешавад: «Студентон ва талабагон... дар вақти таҳсил ба корҳое, ки бо процесси таълим алоқаманд нестанд, ҷалб карда... нашаванд».

**М. ТАБАРОВА:** Маро, ҳамчун роҳбари коллективи педагогӣ, аъзои партия, чунин проблема ҳам ба ташвиш меоварад. Бачаҳои мо дар комбинати таълими истеҳсолӣ аз рӯи нӯҳ ихтисос таълим мегиранд. Баъди хатми мактаб як қисмашон барои идомаи таҳсил ба ҷойҳои дигар мераванд. Чунончи, чордаҳ нафар шогирдонамон соли гузашта ба донишкадаю техникумҳои республикаамон, шаш нафарашон ба донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсуси РСФСР дохил гардиданд, аз сию чор нафар хатмкунандагон боқимондаашон амалан ба ҳоли худ гузошта шуданд. Аз хусуси мувофиқи ихтисосҳои омӯхтаашон ба кор таъмин намудани онҳо дар хоҷагӣ касе фикр накард. Албатта, онҳо бе кор намонданд, вале ҳамаашон дар корҳои тасодуфӣ истифода мешаванд. Ҳамин тариқ, худи идеяи касбинтихобкунии мактаббачагон барбод рафта, таҳсили онҳо дар комбинати таълими истеҳсолӣ ба шаклпарастии маҳз табдил меёбад.

**М. ТАБАРОВ:** Ин тамоман тоқатнопазир аст. Правления, комитети партиявии колхоз бояд ба хонандагони имрӯзаи мактабҳо ҳамчун ба зироаткорону чорвопарварони фардо, ҳамчун ба захираи асосии кадрҳои ояндаи баландихтисоси хоҷагии қишлоқ нигаранд.

**М. ТАБАРОВА:** Ба фикрам, моро зарур аст, ки ҳамроҳи роҳбарияти хоҷагӣ аз хусуси ҳангоми таътил бо кадом навъи меҳнати барои ҷамъият фоиданок машғул намудани бачаҳо беҳтар фикр кунем. Тавре амал кунем, ки аз худи солҳои мактабхонӣ дар онҳо коллективизми меҳнатӣ, шавқу ҳаваси омӯхтани касбҳои асосии хоҷагии қишлоқ парварида шавад. Боз як масъалаи дигар. Проблемаи ташкили таҳсили ба-

чаҳои шашсола бағоят суст ҳал мешавад. Дар мактаби мо барои синфхона, бозии бачаҳо, хобгоҳ бино намерасад.

**М. РАҲМАТОВА:** Дар мактаби мо ҳам аҳвол чунин аст. Ба замми он як корпуси таълимиро дигар тишкилотҳо ишғол кардаанд... Ислоҳоти мактабро нимкора ба амал баровардан ва қонеъ гардондани талаботи онро ба вақти номуайян мавқуф гузоштан мумкин нест.



**М. РАҲМАТОВА,**
**ҷонишини директор,**
**котиби ташкилоти**
**ибтидоии партиявии**
**мактаби миёнаи № 1**

**М. ТАБАРОВ:** Гапатон дуруст. Ҳозир органҳои партиявию советии район барои он тадбирҳои амалӣ меандешанд, ки норасоии биноҳои мактабиро бархам зада, барои бозсозии маорифи халқ шароити мусоид фароҳам оваранд. Вале колхоз ҳам бояд захираҳояшро барои ин фаъолона ҷустуҷӯ намуда, умури бинокориашро ба кор самаранок ҷалб кунад. Баҳои дурусти сиёсии ин ҷиҳати ҷидду ҷаҳди умум, ҳамчун яке аз самтҳои асосии стратегии кори идеологии партия низ муҳим аст.

**Ф. САЙДАЛИЕВ:** Бечунучаро, агар мо проблемаҳои муҳими мактабро аз нигоҳи роҳбарии партиявию сиёсӣ, масъулияти шахсии коммунист баррасӣ кунем, ҳамаи ин проблемаҳо ҳарчӣ зудтар ҳал мегарданд...

**М. РАҲМАТОВА:** Мо бошем, аз коммунистони ташкилотҳои партиявии мактабҳо қатъӣ талаб мекунем, ки камбудиҳои кори таълиму тарбияро аз фаъолияти педагогӣ ҳар чӣ зудтар бартараф намоянд, тамоми қувваамонро ба он мебахшем, ки дар мактаб муҳити навоварии ҳақиқӣ муҳайё созем...

Тарзу равиши ин гуфтугӯи паси «мизи мудаввар» ба дарки чунин нукта мусоидат намуд: вақте ки ҷамъият гузариши революциониро ба ҳолати сифатан нав ба амал мебарорад, муқаррар намудани ягонагии афкори педагогҳо ва волидон, коркунони партиявӣ ва роҳбарони хоҷагӣ бағоят муҳим аст. Танҳо дар чунин ягонагӣ насли бомаърифату мӯътақид, ба социализм содиқ, наслеро ба воя расондан мумкин аст, ки дар шароити демократия, мустақилияти хоҷагии коллективҳо, дар вазъияти масъулиятшиносии иқтисодию иҷтимоӣ баҳри худ ва баҳри мамлакат зиндагӣ ва кор карда метавонад.

### *БАРОИ ЁДДОШТИ КОМИТЕТИ ПАРТИЯВӢ*

*Аз рӯи ибрати бисьёр хоҷагиҳои республика барои хонандагони мактабҳо мураббигии истеҳсолотчиёни пешқадам ташкил карда шавад.*

*Дар мактабҳо бо иштироки советҳои маҳаллаҳо оиди масъалаҳои муҳими ислоҳоти мактаб маҷлисҳои сайёри комитети партиявӣ гузаронда шаванд.*

*Дар асоси талабҳои Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС ва пленуми IX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон масъулияти шахсии ҳар аъзои партия барои тарбияи фарзандон ва саҳми шахсӣ дар татбиқи ислоҳоти мактаб зиёд карда шавад.*

*Бо ташкилотҳои ибтидоии партиявии мактабҳо робитаҳои доимӣ муқаррар намуда, ягонагии амалиёт ба вуҷуд оварда шавад. Педагогҳои коммунист ба маҷлисҳои комитети партиявии колхоз ва маҷлисҳои партиявии умумиколхозӣ даъват карда шаванд.*

Дигар иштирокчиёни мулоқоти паси «мизи мудаввар»-и редакция низ доираи васеи масъалаҳоро баён намуданд. Сарагроном Сайфулло Солеҳов ва саринженер-механик Исо Раҳимов диққати ҳозиронро ба проблемаҳои бо тухмии хушсифат таъмин намудани хоҷагӣ, ба тартиб андохтани кори таъмири мутамарказаи тракторҳо ва мошинҳои хоҷагии қишлоқ, истифодаи оқилонаи воситаҳои техника ҷалб намуданд. Ветерани партия ва меҳнат, мураббии ҷавонони колхоз Сайфиддин Иброҳимов аз хусуси аҳамияти бағоят калони дар хоҷагидорони ҷавон парваридани ҳисси хӯҷаини замин, шаъну шараф ва ифтихори касб самимона сухан кард.

Дар рафти ин сӯҳбат ва ҳангоми мулоқотҳои пеш аз он дар участкаҳои истеҳсолӣ барпогардида меҳнаткашони хоҷагӣ азму иродаи қавӣ изҳор карданд, ки муваффақиятҳои дар бозсозӣ бадастомадаро минбаъд ҳам афзун мегардонанд. Гуфтугӯ доир ба ҳар қадом масъалаи истеҳсолӣ ва иҷтимоию маишӣ ногузир ба дарки вазифаҳои такомулоти роҳбарии партиявӣ ба корҳои хоҷагию ҷамъият оид мешуд. Ба суст гардидани кори як қатор ташкилотҳои партиявии цехие, ки ҳанӯз дастурҳои партиявию сиёсиро ба корҳои амалӣ табдил намедиҳанд, диққат ҷалб намуда, зарурати андешидани тадбирҳои иловагии беҳтар кардани кори қабул ба партия ва пурзӯр намудани таъсири партиявӣ ба ҷузъҳои пудратии истеҳсолот таъкид шуд.

Ҷамъбасти асосии мулоқот дарки коллективонаи масъулияти шахсӣ ва умум барои бебозгашт будани процессҳои бозсозӣ, дарки роҳҳои афзун гардониданн саҳми худ дар татбиқи минбаъдаи он аст.

Материалҳои «мизи мудаввар»-ро
**Н. СУХАЧЕВА** ва **С. СУХОЯН**
тайёр кардаанд.

# ОМИЛҲОИ ИҶТИМОИИ СУРЪАТАФЗОӢ

**Уротеппа яке аз шаҳрҳои бостонии Осиёи Миёна, маркази қадимаи тиҷорату косибӣ мебошад. Имрӯз дар ин ҷо, чун дар тамоми мамлакат, ҷараёни навсозии революционӣ авҷ мегирад, кори ташкилотчигию сиёсӣ онди сафарбар намудани омма ба тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ вусъат меёбад. Коллективҳои меҳнатӣ устуворан ба шаклҳои нави ташкили истеҳсолоту идоракунӣ мепардозанд ва таҷрибаи тозаи бозсозӣ меандӯзанд. Чигунагии ин таҷрибаро мо дар мисоли корхонаи ҷавонтарини шаҳр, яъне фабрикаи трикотажи ба номи 60-солагии СССР ҳикоят мекунем.**

АЗ МОҲИ январи соли гузашта коллективи цехҳои асосии истеҳсолӣ дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ кор мекунанд. Миқдори нишондиҳандаҳои ба тариқи мутамарказ тасдиқшаванда хеле кам шудааст. Нишондиҳандаҳои арзишманди асосӣ акнун иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавӣ, истеҳсоли маҳсулоти молӣ ва маҳсулоти дорои нишони «Н» ва махсуси мӯдӣ мебошанд. Шартҳои асосии хоҷагидории бомуваффақият муттасилии кори истеҳсолот, хушнавъии молҳо, сарфи ашёи хом, таносуби дараҷаи ҳосилнокии меҳнат ва музди кор мебошанд. Ташкилоти партиявӣ ва маъмурияти корхона бо ҷидду ҷаҳди тамом мекӯшанд муҳите ба вуҷуд оранд, ки ҳар аъзои коллектив битавонад ҳарчи бештар қобилияту тавонии худро ошкор созад, донишу таҷрибаашро пурра истифода барад.

Ва инак, ҷамъбасти нахустини кори корхона дар шароити нави хоҷагидорӣ. Аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳои асосӣ натиҷаҳои назаррас ҳосил шудаанд. Харидорон дар бисёр шаҳрҳои республика ва мамлакат тақрибан 6,5 миллион сӯмина маҳсулоти трикотажии Уротеппаро, ки ба нозуктарин табъ писанд меоянд, ба даст овfarданд. Фабрика 200 номгӯй маҳсулотро ба фурӯш мегузорад. Беш аз ҳама трикотажчиён кӯдаконро шод мегардонанд: 80 фоизи либосҳои ин ҷо костюмҳои кӯдакона мебошанд. Ҳар панҷуминаш дорои нишони «Н» (нав) мебошад. Даромаднокӣ 1,7 фоиз ва ҳосилнокии меҳнат 5,5 фоиз афзуд. Музди миёнаи ҳармоҳаи кор, ҳиссаҷудокунӣ ба фонди ҳавасмандгардонии моддӣ низ зиёд шуд. Ба коллектив ҳуқуқ дода шудааст фоидаеро, ки аз фурӯши маҳсулот бо нархи шартномавӣ ва бо нишони «Н» ба даст меорад, бо ихтиёри худ истифода барад. Вазъияти молиявии фабрика хуб аст.

Маъмурият ва ташкилоти партиявӣ корхонаро ба усули нави хоҷагидорӣ гузаронида, ба масъалаи ба кор андохтани омилҳои иҷтимоии суръатафзоӣ диққати калон доданд. Ғамхорӣ дар бораи беҳсозии шаро-

ити иҷтимоии меҳнаткашони корхона дар ин ҷо шарти муҳими фаъолгардонии омили инсонӣ, ки бе он демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ғайриимкон хоҳад буд, дониста мешавад. Ва маҳз муқаррар кардани тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият яке аз масъалаҳои асосиест, ки ба муҳокимаи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС гузошта шудааст.

Планкашии иҷтимоӣ ба услуби кори партиявӣ узван дохил гардид. Натиҷаҳои фаъолияти иқтисодӣ, ки ба манфиати меҳнаткашон бармехӯранд, маҳз дар соҳаи иҷтимоӣ ҳис карда мешаванд. Маҳз дар ҳамин ҷо табиати инсонпарваронаи сохти социалистӣ ва тафовути сифатии он аз капитализм равшан падидор мегардад.

Планҳои рушди иҷтимоӣ дар фабрикаи трикотаж имкон медиҳанд вазифаҳои прогресси техникӣ бо структураи иҷтимоию касбии коллектив, бо баланд бардоштани савияи маълумоти умумӣ, маданию техникӣ, тахассуси коргарон, бо беҳсозии шароити меҳнату маишат ва мустаҳкам кардани саломатии онҳо зич марбут гардонда шавад.

Инсон мавҷуди ҷамъиятӣ буда, дар коллективи меҳнатӣ на танҳо васоити зарурии зиндагиашро пайдо мекунад, балки боз эътирофи ҷамъиятии меҳнатиаш, робитаашро бо ҷамъият эҳсос мекунад. Ин ҷо зарурат ва имконият барои ҳалли проблемаҳои иҷтимоӣ чун иштирок дар меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ, бартараф кардани меҳнати вазнини дастӣ ва ғайритахассусӣ, тайёр кардани кадрҳо, такмили музди меҳнат ба вуҷуд меояд.

Иҷрои планҳои рушди иқтисодӣ ва иҷтимоии фабрика, таъмини идеологии онҳо доимо дар мадди назари комитети партиявӣ ва звеноҳои поёнии партия қарор доранд.

Як қатор масъалаҳои барои коллектив ҳаётан муҳим ба муҳокимаи маҷлисҳои партиявӣ ва маҷлисҳои комитети партиявӣ гузошта шуданд. Аз ҷумла, рафти иҷрои тадбирҳое, ки ба истифодаи самаранок ва афзоиши неруи истеҳсолию техникӣ нигаронида шудаанд, таҳлил гардид. Вазифаҳои ташкилоти партиявӣ оиди минбаъда беҳтар кардани шароити иҷтимоию маишии трикотажчиён баррасӣ шуд. Ҳисоботи коммунистони роҳбар оиди баланд бардоштани ролашон дар тарбияи идеявию сиёсӣ ва ахлоқии аъзоёни коллективи истеҳсолӣ шунида шуд. Сухан аз ҳар бобе, ки мерафт, дар маркази диққат инсони меҳнаткаш, ташвиш, тақозову талаботи ӯ буд. Ҳар як қарори ташкилоти партиявӣ ба шарте самаранок мегардад, ки агар пайваста бо усули роҳбарии сиёсӣ амал намуда, дар ҳалли ин ё он масъала маъмуриятро иваз накунад ва барои иҷрои мақсад афзоиши масъулият ва роли пешоҳангии коммунистонро дар коллектив таъмин намояд.

Коммунистони корхона ташаббускорони ҷорӣ намудани усулҳои пешқадами ташкил ва додани ҳаққи меҳнат гардида, ҷузъҳои истеҳсолии ба пудратгузаштаро сарварӣ намуданд. Ҳоло 2210 нафар трикотажчиён дар 86 бригадаи пудратӣ муттаҳиданд, ки зиёда аз 70 фоизи шумораи умумии коргаронро ташкил медиҳанд. 28 бригада, ки бештар аз 1000 нафар дӯзандагони мотористро дарбар мегиранд, дар кори худ унсурҳои ҳисоби хоҷагиро ҷорӣ кардаанд. Дар чунин коллективҳо манфиатдории коргарон ба сифат ва ҳосилнокии меҳнат зиёд аст ва, аз ин рӯ, натиҷааш беҳтар мешавад.

Мувофиқи плани таҷдиди техникии истеҳсолот дастгоҳҳову таҷҳизоти технологӣ наву замонавӣ мешаванд. Мошинҳои бофандагии пурмаҳсули ватанӣ ва мамлакатҳои СЭВ шинонда мешаванд. Садо дар цехҳо хеле паст гардид.

Программаи механиконии меҳнати дастиро мунтазам иҷро мекунанд. Дар фабрика паспортизацияи ҷои кор гузаронида, барои беҳтарин пешниҳод оиди механиконӣ ва автоматиконии процессҳои истеҳсолот конкурс эълон карда шудааст. Доир ба рушди иҷтимоии коллектив тадбир-

ҳое пешбинӣ гардидаанд, ки ба баланд бардоштани маданияти истеҳсолот, беҳбуди шароити иҷтимоию иқтисодӣ ва истеҳсолӣ нигаронида шудаанд. Саҳми меҳнати дастӣ дар процесси истеҳсолот алҳол 20, 38 фоизро ташкил медиҳад. Ҷустуҷӯ бо муваффақият давом меёбад. Ба қарибӣ механиконии баъзе амалиёт дар участкаи бурандагӣ, меҳнати назораткунандагон оиди муайян намудани сифати матоъ, баҳисобгирии ҳуҷҷатҳои молию нақлиётӣ ва дигар корҳои «дастӣ» муяссар шуд. Садҳо нафар аз меҳнати пастихтисос, кори вазнини ҷисмонӣ ва дилночасп озод гардиданд.

Ташкили моҳиронаи истеҳсолот ин таъминоти мунтазами моддию техникӣ ва фиристодани ашёи хоми хушсифат низ мебошад. Мутаассифона, муҷовирон бисёр вақт ашёи хомро дар вақташ намефиристанд. Коллектив дар ҷустуҷӯи роҳҳои ташкили «Эстафетаи коргарӣ» аст, то робитаҳои байни корхонаҳоро мустаҳкам гардонад. Назорати ҳамдигарии трикотажчиёни Ӯротеппа ва коллективи иттиҳодияи газворҳои пахтагини Душанбе, иттиҳодияи «Химволокно»-и Кемерово, комбинати моҳути Қирғизистон ва дигар корхонаҳои фиристонандаи ашёи хом пурқувват шуд.

Баробари ин дар коллектив мубориза баҳри муносибати дилсӯзона ба ашёи хом вусъат ёфт. Комитетҳои партиявӣ ва касабавӣ дар ин роҳ ҳар гуна ташаббуси арзишнокро дастгирӣ мекунанд ва барои сарфаи масолеҳу ресурсҳои энергия усулҳои ҳавасмандгардонии моддиву маънавиро истифода мебаранд.

Маданияти истеҳсолот ҳанӯз аз даромадгоҳи фабрика оғоз меёбад. Тирезаҳои рангаи даромадгоҳ, дӯкони рӯзномаву маҷаллаҳои нав, қаҳвахона, ки коргарон пеш аз смена метавонанд таҳтул кунанд, баъд аз кор чизе бихаранд, нуқтаҳои тозаву таъмири либосҳо гувоҳи онанд.

Фабрика дорои маданияти баланди истеҳсолот аст, цехҳои қаблан пароканда бо толорҳои болопӯш пайваст карда шудаанд. Дар корхона гӯшаи махлуқоти аҷоиб сохта, дар цехҳо аквариумҳо гузошта шудаанд, ҳама ҷо гулзор. Киностудияи ҳаваскорон амал мекунад, ки аъзоёни он дар таблиғи тарзҳои наву оқилонаи меҳнат фаъолона ширкат меварзанд. Клубу кинотеатр, китобхонаи дорои ҳазорҳо нусха китоб, ансамбльҳои ҳаваскорони санъати «Рухшона» ва «Дилшод» мавҷуданд. Музеи таърихи фабрика ташкил меёбад. Як чойхона, ду ошхона, цехҳои самбӯсаю нонпазӣ ва қаннодӣ, буфет, магазини кулинарӣ ба коргарон хизмат мерасонанд. Мавсими тобистон фарзандони коркунони фабрикаро лагерьҳои пионерии беруни шаҳр ба оғӯш мегиранд. Ду боғчаи кӯдакон мавҷуд аст.

Ҳар сол барои коргарон хонаҳои истиқоматӣ сохта, хобгоҳи ҷавонон ободтар мешавад. Стадиони калоне таҷҳиз меёбад, дар минтақаи зебоманзари Шаҳристон истироҳатгоҳ бунёд мегардад. Ба тандурустии меҳнаткашон таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир мешавад. Дар фабрика хонаи гигиенаи дорои се утоқи гармоба амал мекунад. Дар кабинети физиологӣ метавонанд якбора 8 нафар муолиҷа ёбанд. Дар пункти тиббӣ ҳар рӯз мутахассисони баландихтисос беморонро муоина мекунанд. Ба қарибӣ оиди масъалаҳои нигаҳдории тандурустӣ тадқиқоти социологӣ гузаронда шуд. Бо назардошти афкори умум бо духтурони район ва станцияи санитарию эпидемиологӣ ва дигар коркунони тиббӣ вохӯриҳо ташкил карда мешаванд. Корхона хоҷагии ёрирасон дорад, ки он ошхона ва ҳамаи коркунонро бо картошка, сабзӣ, шалғам ва асал таъмин мекунад. Ният ҳаст, ки ба наздикӣ ду ҳавзи кофташударо бо об пур карда, дар онҳо моҳӣ парварида шавад. Барои ҳавасмандони боғдорӣ комитети иҷроияи шаҳр 12 гектар замин ҷудо намуд ва 170 нафар коргарони фабрика бо хоҳиши ба ҷамъияти боғдорон ҳамроҳ шудан ариза доданд.

Ин далел низ ҷолиб аст. Дар корхона соли гузашта бо фармони директор комиссияи онди такмил додани музди кор барпо гардид. Ҳоло музди кори коргарону хизматчиён ба миқдору сифати меҳнат, ба шароиту натиҷаи он, ба тахассус, ҳосилнокӣ, истифодаи самаранок ва сарфаи масолеҳ, ашьён хом ва ресурсҳои энергия вобаста аст. Барои меҳнати шабона ва стаж ба коргарон музди иловагӣ таъин шудааст. Дар марҳалаи аввал музди кори ҳар коргар 18 сӯм афзуд, дар оянда он боз ҳам зиёдтар хоҳад шуд. Ҳамин тавр, дар натиҷаи тағьир додани нормаҳои коркард, ҷорӣ кардани шаклҳои бригадавии ташкили меҳнат, ихтисори шумораи коргарони соатбайъ коркунанда фонду музди кор бояд 264 ҳазор сӯм зиёд шавад. Беҳбуди сифати маҳсулот, истифодаи самараноки ашьёи хом ва масолеҳ, офаридани хелҳои нави начандон меҳнатталаби либос бештар аз 55 ҳазор сӯм фоида меоранд. Ба туфайли кам кардани хароҷоти ғайриистеҳсолӣ ва талафи вақти кор, такмили ихтисоси трикотажчиён ва истифодаи техникаи нав фонди музди кор 47 ҳазор сӯм хоҳад афзуд.

Яке аз роҳҳои татбиқи сиёсати иҷтимоӣ хушсифат тайёр намудани кадрҳои коргарӣ ва такмили ихтисоси онҳо мебошад. Дар фабрика ба ин масъала ҷиддӣ муносибат мекунанд. Ба ҷорӣ кардани тарзу усулҳои пешқадами меҳнат, ки пешоҳангони истеҳсолот истифода мебаранд, аҳамияти махсус дода мешавад. Ташаббуси эҷодии меҳнаткашон шаклҳои гуногуни омӯзиш: мактаби усулҳои пешқадами меҳнат, мактаби меҳнати коммунистӣ ва ғайраро ба миён овард. Самараи баланди ин мактабҳо аз он аст, ки таълим бевосита дар ҷои кор сурат мегирад. Дар фабрика мактаби усулҳои пешқадами меҳнати дӯзандагони моторист Х. Умарова, Д. Ғаниева, М. Аминова, М. Мӯъминова, Р. Шукурова ва бофандагон М. Қаюмова, Г. Қаюмова амал мекунад. На танҳо тарзу усулҳои истеҳсолӣ, балки ташкили ҷои кор низ мавзӯи омӯзиш мебошанд. Таълим дар мактабҳо аз машғулиятҳои назариявӣ оғоз меёбад, ки дар онҳо ҳадафмандни усулҳои нави кор асоснок карда, бартариҳои он фаҳмонда мешавад. Баъд ин тарзи кор дар коргоҳ нишон дода мешавад. Процесси омӯзиши усули нав намоиши фильми таълимиро, ки дар цехҳои фабрика сабт шудааст, низ дар бар мегирад. Коргарони ҷавоне, ки ба фабрика меоянд, дар комбинати таълими истеҳсолӣ ҳунар меомӯзанд.

Коллектив дар бораи ояндаи корхонаи худ ғамхорӣ зоҳир намуда, таълими меҳнатии хонандагони мактабҳои миёнаи № 20 ва 36-ро ба зимма гирифт. Дар ин ҷо базаи зарурии моддӣ барпо намуда, мактабҳо бо асбобу таҷҳизоти технологӣ таъмин карда шуданд. Хонандагони синфҳои болоӣ бевосита дар фабрика аз рӯи ихтисосҳои дӯзандаи моторист ва бофанда таҷриба меандӯзанд. Таҷрибаандӯзиро устоҳои омӯзгор аз байни коркунони инженерию техникӣ роҳбарӣ мекунанд.

Ҳар сол 270 — 280 нафар хонандагон дар цехҳои фабрика малакаи меҳнатӣ ҳосил карда, имтиҳон месупоранд. Робитаи коллективи фабрика ва мактаб дар рӯзҳои таътил низ гусаста намешавад. Дар ин айём таҳти роҳбарии муаллимон ва устоҳои таълими истеҳсолӣ ҷавонписарону духтарон дар устохонаҳои таълими истеҳсолӣ кор мекунанд.

Фабрика корхонаи базавии СПТУ-14 мебошад. Ташкилоти партиявӣ мекӯшад доираи васеи коргаронро ба кори таълиму тарбияи насли нави коргарон ҷалб намояд. Дар фабрика барои омӯзишгоҳ ба қадри кофӣ ҷои кор ҷудо карда мешавад. Ҳамаи хонандагон ба мураббиён вобаста карда шудаанд, онҳо бачаҳоро дар рӯҳи анъанаҳои меҳнатӣ тарбия мекунанд.

Фабрика тараққӣ мекунад. Дар маҳалҳои қувваи коргариашон фаровон филиалҳо кушода мешаванд. Дар рӯ ба рӯи фабрика бинои корхонаи нав, яъне фабрикаи ҷӯроббофӣ, ки ба ҳайати иттиҳодияи трикотажии оянда дохил хоҳад гашт, қомат меафрозад.

Ҳам барои филиалҳо ва ҳам барои фабрикаи нав кадрҳои соҳибихтисос лозиманд. Онҳоро дар бригадаҳо бо усули фардӣ тайёр мекунанд. Ба ҷуз ин ҳоло дар корхонаҳои Ленинград 15 нафар ҷавонписарон ихтисоси ёрдамчии усторо меомӯзанд, 30 нафари дигар барои ба таҳсил рафтан омодаанд. Дар он ҷо ба қарибӣ 50 нафар духтарон курси тайёриро аз рӯи ихтисоси дӯзандаи моторист ва бофанда хатм мекунанд.

Дар бораи он ки фароғати мадании коркунон дар madди назари маъмурият, ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ қарор дорад, мисолҳои зиёде метавон овард. Ташкили бепули саёҳат ба ҷойҳои диққатангези Осиёи Миёна ва дигар ноҳияҳои мамлакат, гузарондани шабнишиниҳо ва рақсу бозиҳо, конкурси «Қанӣ, духтарон!», идҳои анъанавӣ, идҳои бахшида ба қабул ба сафи коргарӣ, ташкили клубҳои дилписанд, ки дар онҳо на танҳо трикотажчиёни ҷавон, балки ҷавонписарону духтарони гирду атроф низ ширкат меварзанд, аз он шаҳодат медиҳанд.

Масъалаҳои ҳалталаб низ ҳастанд. Масалан, агар ҳоло барои фабрика комбинати дорои 350 ҷои бачагони томактабӣ сохта мешуд, навбат дар боғчаҳои бачагон аз байн мерафт. Коллектив ҳам пул дорад ва ҳам хоҳиш, ки шароити тарбияи фарзандони оилаҳоро сабук гардонад. Аммо дар шаҳр пудратчӣ ёфт намешавад. Ташкилотҳои бинокорӣ иқтидори кофӣ надоранд, ки супориши фабрикаро ба зимма гиранд.

Ҳалли проблемаи манзил низ бо ҳамин сабаб кашол меёбад. Ҳоло 297 нафар трикотажчиён барои хона дар навбат меистанд ва дар кассаи корхона 820 ҳазор сӯми барои сохтмони манзил пешбинишуда беҳаракат мехобад. Чанде пеш комитети партиявӣ ин масъаларо муҳокима кард. Қайд шуд, ки кори шӯъбаи сохтмони асосии фабрика ғайриқаноатбахш аст. Охир ӯ метавонист корро, чунон ки дар корхонаҳои гуногуни мамлакат ба роҳ мемонанд, бо усули хоҷагӣ ташкил намояд. Ҳоло дар фабрика баҳри беҳбуди кор плани тадбирҳо тартиб дода шудааст. Бо дархости маъмурият ва иттифоқи касаба комитети иҷроияи шаҳри Ӯротеппа барои сохтмони хонаи кооперативӣ замин ҷудо кард. Зиёда аз 70 нафар трикотажчиён бо хоҳиши қабул ба кооперативи сохтмони манзил ариза додаанд.

Бале, дар фабрика таҷрибаи кофии тартиб додани плани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии коллективи меҳнатӣ андӯхта шудааст. Вале коммунистон исрор мекунанд, ки набояд аз дастовардҳо хотирҷамъ ва қонеъ шуд. Ин фақат оғози кор, қадамҳои нахустин мебошад. Чунин муносибат хурсандибахш аст. Пас ҷустуҷӯ ва бозьёфтҳо хоҳанд буд, пас шаклу усулҳои ба амал баровардани сиёсати иҷтимоии партия такмил хоҳанд ёфт.

**Ю. КРЮЧКОВ,**
**В. МОРОЗОВ.**

# МАЪНИИ РӮЗГОР

ДАР бораи матои абр барҳақ он қадар суханони дилпазир ва ҷоннавоз гуфта шудааст, ки дигар сухани нав пайдо кардан маҳол аст. Мегӯянд, ки атласи миллии мо сабуксайрии абрҳои осмони нилфоми баҳорон ва рангҳои пурдурахши манзараҳои табиати саховатманди Тоҷикзаминро мемонад. Ба назари баъзеҳо атлас монанди пари хушранги товус менамояд, ки гӯё аз рӯи ривоятҳо, ба хонаҳо бахту шодӣ меовардааст.

Ҳар қадар ширингуфторӣ кунем ҳам, ватани ин матои «абрсайр» ҳаргиз осмон нест, балки вай дар рӯи замин ба вуҷуд меояд ва мушкилоти зиёде дорад. Ҳарчанд ки сарвари бригадаи абрбандон Нарзулло Аҳмадов, чунон ки мегӯянд, тамоми сиру асрори ин ҳунарро медонад, мо сӯҳбатро бо ӯ аз масъалаи дигар сар кардем. Ӯ чун шахси нақшоро ва марди эҷодкор маро даъват кард бубинам, ки чӣ гуна гул партофта мешавад.

Дар калобаи абрешимин, ки тақрибан се метр дарозӣ дошт, нақшҳо ҳарранга метофтанд. Аҳмадов бо нигоҳи суоломез ба ман чашм дӯхт: оё ин ангора мафҳум аст? Эътироф кардам, ки ман рангҳои мухталифро дар риштаҳо тасаввур карда наметавонам. Усто лабханде зад ва аз он маъние дарёфтам: бале, якбора ба заҳмати абрбандон сарфаҳм рафтан душвор аст. Фақат сонитар, аз нақли акаи Нарзулло роҳи ӯро ба сӯи қуллаи маҳорат донистаму воқеаеро ба ёд оварда, хаёлан бо ӯ розӣ шудам: барои дарки асрори офариниши матои абр фурсат, таҳаммул ва фаросати эҷодкорӣ лозим аст. Вале аз ҳама муҳимаш, бояд кас аз анъанаҳои миллии ҳунари шоҳибофӣ ҳатман нағз огоҳ бошад.

Дар сӯҳбатҳои зиёд ҳангоми шиносоӣ бо иттиҳодияи «Тоҷикатлас»-и ба номи 60-солагии СССР-и пойтахт қонунияти дигаре ошкор шуд. Бо ҳар касе ки сӯҳбат кардам — хоҳ директор бошад, хоҳ тортананда, хоҳ котиби бюрои партиявӣ бошад, хоҳ коммунисти қаторӣ — ҳама дар бораи маҳсули асосии корхона — атласи тоҷикӣ бо ифтихор ҳарф мезаданд. Ин ифтихор, албатта, на ба сабабе буд, ки гӯё дар иттиҳодия ҳама аз рӯи чунин мақол амал мекунанд: «Касе нагӯяд, ки дӯғи ман турш аст». Аз ин ифтихор як нукта барои ман равшан шуд: дар ин ҷо асосан одамони ҳавасманд, дилсӯз ва ҷоннисор кор мекунанд, матои абр ба онҳо писанд аст на аз барои он ки истеҳсолаш мекунанд (охир мегӯянд, ки худ ки истеҳсол мекунем, чаро наҳ занем!), балки барои он ки писанди дилҳост, писанди ҷонҳост. Бинобар ин изтиробу ташвиши худро дар бораиояндаи корхона ва маҳсулоти он низ пинҳон надоштанд. Чун дар гуфтугузор фамилияи Аҳмадов зикр мешуд, ҳама бо як овоз ӯро таъриф мекарданд. «Кӯҳнатарин коргари мост», —гуфт яке дар бораи Нарзулло Аҳмадов. «Коммунисти принципдор ва поквиҷдон», — изҳори ақида кард дигаре. «Дар нақшпеӣ касе ҳамтои Аҳмадов нест», — таъкид намуд шахси сеюм. «Ӯ устоди мост», —гуфтанд дар бригада.

Албатта, ин суханҳо асло тамаллуқомез набуданд, вагарна Нарзулло Аҳмадов дар назари мо бо андоми дигаре менамуд, ки чунонe дар Лавҳаи фахрии корхона ҳаст: он ҷо рассом ба чеҳраи Аҳмадов ҷиддияти барзиёде илова кардааст. Шояд, рассом аслан ҳақ бошад? Шояд, ӯ дар паси пайкари мавзун нерӯи ботинӣ ва матонати фитрати қаҳрамони худро дида тавонистааст?

Нарзулло Аҳмадовро дар иттиҳодияи «Тоҷикатлас» бо эҳтиром усто мегӯянд. Ӯ ҳақиқатан ба ин унвони ифтихорнок сазовор аст. Тамоми ҳаёти бошууронаи ӯ дар амал ҷидду ҷаҳдест ба қуллаи маҳорат, ин ғамхориву дилсӯзиест, ки анъанаҳои ҳунари миллии шоҳибофӣ барабас нарафта, балки нашъунамо ёбад, ба арсаи ҷаҳон барояд.

Мегӯянд, ки ҳар кас роҳи ҳаёти худро худаш интихоб мекунад. Ин нукта ҳақиқатест кӯҳан ва онро инкор кардан маънӣ надорад. Танҳо як чиз илова мекунем — басо хуб мешуд, агар дар сари ин роҳ инсоне меистод, ки панҷаи гиро ва маслиҳати оқилонаи ӯ касро аз хатоҳои бе-

худа эмин дорад; инсоне, ки кас ба ӯ бовар кунад ва ӯро эҳтиром намояд. Ҳаёт Нарзулло Аҳмадовро дар овони бачагӣ навозиш накардааст. Ҳамроҳи бародари калониаш Абдухалил ятим монд. Нарзулло дар мактаб-интернати шаҳрчаи Айнӣ мехонду бародараш дар артели «Коммуна»-и Сталинобод бофандагӣ мекард. Зиндагӣ дар интернат ҳар қадар мароқангез бошад ҳам, устодон дар ҳаққи шогирдони худ ҳар қадар ғамхорӣ зоҳир кунанд ҳам, дили Нарзулло ба бародараш кашол буд. Вай боре ба назди бародараш ба Сталинобод омаду дар ин ҷо бо амри тасодуф бо Музаффар Зуҳуров шинос шуд. Албатта, имрӯз гуфтан душвор аст, ки чӣ сон Музаффар дили ҷавонро ба ҳунари миллӣ гарм кард ва чӣ сон Нарзулло аз бозии аҷиби рангҳои газвори абр ба ҳайрат афтоду дил бохт. Ба ҳар ҳол Музаффар Зуҳуров нахустин касе буд, ки ба Нарзулло гуфт: «Мехоҳӣ, ҳунари абрбандиро ёд диҳам?». Зуҳуров ба ҷавон танҳо нақшбандии матоъҳоро наомӯхт. Ба зуди ӯ барои Нарзулло ба ҷузъ мураббӣ ҳам бародар гардид, ҳам падар.

Ҳеҷ бовараш намеомад: он ҷанги дурдаст, ки дар марзҳои ғарбии Ватани мо ғиреви меандохту аз худ дуду хокистар боқӣ мемонд, ба сари Нарзулло осмонро фурӯ овард: соли аввал «хати сиёҳ»-и бародараш омад. Магар дигар ҳоҷат ба омӯхтани ҳунари шоҳибофӣ буд? Нарзулло се бор ба унвони комиссариати ҳарбӣ ариза навишт, ки ба фронт бифиристандаш. Аммо се бор ҳам ҷавоби рад гирифт. Комиссари ҳарбӣ гуфт: «Армия кӯдакистон нест». Бале, чӣ сон ба наврасе, ки ҷанги хонумонсӯз ягона шахси азизашро рабудааст, исбот мекунӣ, ки меҳнати зарбдорона дар оқибгоҳ низ интиқомситонӣ аз душман аст. Нарзулло ба сухан бовар намекард, балки ба коре эътимод пайдо менамуд, ки ба ақибгоҳиён насиб карда буд. Ҳар қадар коллективи хурди онҳо бештар матоъ истеҳсол менамуд, Нарзулло ба ин ҷабҳа ҳамон қадар ҳисса мегузошт. Кор кардан аз рӯи виҷдон — ин аст шиори ӯ, ки тамоми фаъолияти меҳнатиашро фаро гирифтааст.

Зебоӣ ҷаҳонро наҷот медиҳад. Гуфтан душвор аст, ки дар айёми ҷавонии пурташвиш Нарзулло Аҳмадов ба ин мақол ошно буд. Вале дар рӯзҳои ҷанг ҳар лаҳзаи орому осударо чун лаҳзаи умед, чун қатраи оби тоза азизу гиромӣ мешумурд: хоҳ пироҳани атласи хушрангро бубинад, хоҳ дар чаҳорбоғи шаҳр тахти навои оркестри нафасӣ рақс бикунад. Он айём Аҳмадов боз ба як ҳақиқат сарфаҳм рафт: халқ ҳангоме қудратманд аст, ки наслҳо хунпайванд бошанд ва таъриху маданияти худро чун гавҳари чашмон пос доранд. Аз он даме, худро саропо ба кори дилхоҳ бубахшид, на фақат чун мутахассисе, ки ба матоъ нақш мепартояд, балки чун пуштибони яке аз навъҳои эҷодиёти халқ нишон дод. Ба ибораи дигар, анъанаҳои устоҳои пешинро идома дода, онҳоро бо унсурҳои ҳозиразамон ғанитар месохт.

Бешак, фитрати Аҳмадов, принципҳои ахлоқӣ ва ақидаҳои ӯро роҷеъ ба зиндагӣ худи замон обутоб дода буд. Аммо ба қавли акои Нарзулло низ бовар бояд кард: дар рӯзгори ӯ мураббӣ, муаллим ва дӯсташ Музаффар Зуҳуров низ нақши калоне гузоштааст. То рӯзи вопасини ҳаёт Зуҳуров ҳамроҳи шогирдаш буд, пайваста ҳамфикру ҳамдил буданд ва сахт эътиқод доштанд, ки истеҳсоли матоъҳои миллӣ, душвор бошад ҳам, бо зебоии нотакрору ҳайратангези худ ба дили мардум фараҳу сурур хоҳанд бахшид.

Нарзулло Аҳмадов аз артели «Қизил-Тоҷикистон» то ба иттиҳодияи имрӯзаи «Тоҷикатлас» омаданаш — ин воқеа ибтидои солҳои 60-ум рух дода буд — узви ҳизби Ленин буд. Моҳи октябри соли гузашта Аҳмадов сисолагии стажи партиявии худро қайд кард. Вай ба ин муносибат дар матоъ нақши тозае партофт. Ин роҳро ветеран чӣ сон тай кардааст?

— Вай хилофи виҷдони партиявӣ коре накардааст, — мегӯяд котиби бюрои партиявии иттиҳодия Т. Орзиқулов. Дар бораи усто Аҳмадов устои калони цехи корҳои тайёрӣ Ш. Саидова ва котиби ташкилоти партиявии цехи корҳои тайёрӣ Г. Ф. Сукманова низ ҳамин ақида доранд. Бояд гуфт, ки онҳо акаи Нарзуллоро на якду сол, балки понздаҳ-бист сол ва ҳатто бештар аз он мешиносанд. Пас, беҳои онҳо яклаҳзагӣ нест, баҳоест, ки дар таи солҳо ба ақида, ба эътиқод табдил ёфтааст.

Имрӯз ташкилоти партиявии иттиҳодия 110 нафар аъзо ва номзад ба аъзогии КПСС-ро дар бар мегирад. Бо мақсади пурзӯр намудани таъсири партия ба участкаҳои асосии истеҳсолот илова ба панҷ ташкилоти партиявии цехӣ 11 гурӯҳи партиявӣ барпо карда шуд. Ҳоло вазифаи асосии коммунистон ин аст — гузариши корхонаро ба шароити нави хоҷагидорӣ аз ҷиҳати идеологӣ таъмин кунанд. Иттиҳодия бояд аз соли 1989 дар асоси принципҳои ҳисоби хоҷагӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағҷудокунӣ кор кунад. Аз ин ҷиҳат ба таҳсили иқтисодии коллектив диққати калон дода мешавад. Аҳамияти бартарии ҳисоби хоҷагиро коллективи иттиҳодия, танҳо аз ҷиҳати назарӣ дарк намекунад. Ҳоло бештар аз 80 фоизи бригадаҳои корхона дар асоси пудрати коллективӣ кор мекунанд ва 50 фоизи бригадаҳо дар асоси ҳисоби хоҷагӣ. Сарфаю сариштакорӣ барои ин коллектив мафҳуми муҷаррад нест. Меҳнатдӯстони иттиҳодия батадриҷ соҳиби ҳақиқии истеҳсолот буданро меомӯзанд. Муҳити маҷлисҳои партиявӣ низ тағйир ёфт. Аз ин нуқтаи назар, маҷлисе ки дар он ҳисоботи бюрои партиявӣ оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ муҳокима шуд, ҷолиби диққат аст.

— Аъзоёни бюрои партиявӣ ба унвони худ, — мегӯяд Нарзулло Аҳмадович,— бисёр танқиди ҳаққонӣ шуниданд. Ҳам бюрои партиявӣ, ҳам фаъолони партиявӣ ҳанӯз аз усули кӯҳнаи роҳбарӣ комилан раҳо наёфтаанд ва чун идораи маъмурӣ амал мекунанд. Охир мо на вазифаҳои сирф иқтисодию хоҷагиро бояд ба иҷро расонем, балки боз ба ҳар истеҳсолчӣ аз

рӯи виҷдон кор карда, дуртар аз коргоҳи худ дидан ва дар бораи эҳтиёҷоти коллектив дилсӯзӣ намуданро тарбия кунем.

Сухани ӯро котиби бюрои партиявӣ Т. О. Орзиқулов идома медиҳад:

— Ҳодисае ёдам меояд. Дар маҷлиси фаъолони партиявию хоҷагии иттиҳодия, ки соли 1987 ҷамъбаст карда мешуд, чунин рақамҳо баланд садо доданд: коллектив таи як сол беш аз план 523 ҳазор сӯмина маҳсулот фурӯхт. Ҳаҷми умумии фурӯш 24 миллиону 120 ҳазор сӯмро ташкил дод. Нишондиҳандаҳо бад нестанд! Аммо чуноне ки иштирочиёни маҷлис нишон доданд, коллектив ҳанӯз захираҳои зиёди истифоданашуда дорад. Ёвари устои цехи дӯзандагӣ А. Кюхин ба сухан баромада, масъаларо кӯндаланг гузошт: зиёда аз 30 фоизи таҷҳизоти цех ба сабаби носозии байни цехҳои дӯзандагӣ ва корҳои тайёрӣ бекор меистад. Кӣ бояд ин масъаларо ҳал бикунад ва чаро ҳал намекунад? Талаб мекунем, ки тамоми дастгоҳҳо дар цехҳо бо кор таъмин бошанд! — бо ҳамин сухан баромади худро анҷом дод ёвари усто.

Баъд аз маҷлиси фаъолон маъмурияти иттиҳодия барои иҷрои мулоҳизаҳои танқидӣ тадбирҳои мушаххасе муайян кард. Бюрои партиявӣ ин масъаларо эҳтимол, дар солҳои дигар ба рӯзномаи маҷлис дохил намекард, аммо имрӯз меъёр ва муносибат ба кори партиявӣ дигар аст. Дар маҷлиси кушодаи партиявӣ, ки ҳисоботи ҷонишини котиби бюрои партиявӣ, сарингженер Р. О. Умарова дар бораи кам кардани бекористии таҷҳизот шунида шуд, масъалаи цехҳои бофандагӣ ва корҳои тайёрӣ мавриди муҳокима қарор гирифт ва коммунистон боварӣ ҳосил карданд: дар асл кор на чандон хуб аст, ки дар тадбирҳо муайян шудаанд. Аз маъракабозӣ алҳол халос нашудаанд: баъд аз маҷлиси фаъолони партиявию хоҷагӣ дар цехи бофандагӣ вазъият беҳтар шуд, аммо андак фурсат гузашту кор боз ранги пештараро гирифт. Пас кӣ дар истеҳсолот тартиб ҷорӣ мекунад, агар қисми пешқадами коллектив — коммунистон корро то ба охир нарасонанд? — гуфта шуд дар маҷлиси партиявӣ. Хулосаи талх? Албатта. Шояд пештар аз чунин ҳақиқатҳо чашм мепӯшиданд — орзуро ба ҷои ҳақиқат қабул кардан писандидатар аст. Вале акнун дигар хел рафтор карданд: дар бораи норасоиҳои худ рӯирост ҳарф заданд. Сипас ба хулоса омаданд, ки дардро бе доруи талх наметавон табобат кард, қарор доданд, ки ба ин масъала аз нав баргарданд ва дар мавриди зарурӣ аз сардорони цехҳои бофандагӣ ва калобатайёркунӣ — коммунистон Бондаренко ва Эрматов барои коллективро таъмин накардан бо кор қатъӣ талаб кунанд.

Дар кабинети бюрои партиявии «Тоҷикатлас» шиори «Ҳар кӣ мехоҳад кор кунад, роҳ меёбаду ҳар кӣ намехоҳад, баҳона» дар ҷои намоёне овехта шудааст. Ин шиор вазъи имрӯзаи корро дар коргоҳ аз ҳама беҳтар нишон медиҳад. Коммунистони иттиҳодия ҷидду ҷаҳд доранд, ки фаъолияти ташкилоти партиявии худро беҳтар кунанд. Ин кор дар арафаи Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ хеле авҷ гирифт. Аъзоёни КПСС ба шарафи конференция бо ташаббусе баромад карданд, ки назар ба плани шашмоҳа бештар маҳсулоти махсуси мӯдӣ бароварда, ба маблағи 150 ҳазор сӯм бифурӯшанд. Ин таклифро дар коллектив якдилона тарафдорӣ намуданд ва яке аз пунктҳои ӯҳдадории социалистӣ гардид, ки онро меҳнатдӯстони корхона барои соли 1988 қабул карданд. Ӯҳдадориҳои ноил шудан ба самаранокии меҳнат, иҷрои бечунучарои маҳсулотсупории шартномавӣ ва афзоиши ҳосилнокӣ низ муайян шуданд. Чунин самти муҳими кор, мисли сарфаи ашьёи хом, масолеҳ, истифодаи оқилонаи захираҳои меҳнатӣ низ сарфи назар нашуд. Муносибати ғамхорона ба кор ба хазинаи корхона иловаи босазое зам мекунад: зиёда аз план ба миқдори 300 ҳазор сӯм бояд маҳсулот бароварда ва фурӯхта шавад. Марраи умумии коллектив дар соли ҷорӣ бағоят калон аст. Корхона бояд бо назардошти ӯҳдадории социалистӣ 24 миллиону 200 ҳазор сӯмина маҳсулот фурӯшад.

Дар ин нақша пункте ҳаст, ки бевосита ба коммунист Н. Аҳмадов тааллуқ дорад: ӯ бояд 40 нақши нав офарида, дар истеҳсолот ҷорӣ намояд. Ин вазифа осон нест, агар маҷмӯи проблемаҳоеро ба инобат гирем, ки дар назди коллективи абрбандон истодаанд.

Чунон ки маълум аст, хусусияти матои абр аз он иборат аст, ки нақш дар матоъ не, балки дар ришта баста мешавад. Масалан, сардори бригада Аҳмадов дар риштаҳо нишона мегузорад: нақш (ё гул) дар ин маврид дар хаёли ӯст, аммо қолабе барои ин ҳанӯз ихтироъ нашудааст. Сипас воқеае рух медиҳад, ки дар даврони инқилоби илму техника чандон фаҳмо нест: ҳалқаи риштаҳо дастӣ баста мешаванд, ки ба рангубор эҳтиёҷ надоранд. Сонӣ калоба ба рангуборхона фиристода мешавад. Агар нақш калон бошад, хуб аст — ба ёрии инсон мошин меояд, агар нақш хурд бошад — бидуни даст кор анҷом намегирад. Дастаи риштаҳо шашҳашт, гоҳо бештар баставу печонида мешавад. Агар хоҳед ,ки матоъ дар ҳақиқат пари товус барин тобад, ҳангоми гулпартоӣ шаш-ҳашт хел рангро истифода карданатон лозим. Оё чунин истеҳсолот зарур аст, ки технологияаш кӯҳна мебошад? Ба ин савол Нарзулло Аҳмадов чунин ҷавоб дод:

— Албатта, кори мушкил аст, аммо матои мо зебою назаррабост ва харидори зиёде дорад, пас истеҳсоли он зарур аст. Чиро ба эътибор гирем — бофтани атлас, яъне беҳтар кардани шароити меҳнат ё, мухолифи ҳама гуна мантиқ, аз баҳри истеҳсоли газворҳои миллӣ бароем?

Дар омади гап, дар таърихи корхонаи мо дар хусуси «манъи» истеҳсоли матои абр қарори қатъие қабул карда шуда буд. Дар ибтидои солҳои шастум истеҳсоли атласи тоҷикро барҳам доданд ва дастгоҳҳоро барои истеҳсоли лас мувофиқ карданд. Матои абрро танҳо дар районі Ҳи-

сор, дар комбинати ҷамъияти нобиноён мебароварданд. Мутахассисони истеҳсоли атлас он ҷо рафтанд. Ба чӣ натиҷа ноил шудем? Таи ду-се соле, ки дар республика истеҳсоли матои абрро дар амал қатъ карданд, атласи тоҷик дар радифи маҳсулоти нойфт қарор гирифт ва барои бо ин матоъ таъмин намудани бозор қариб 20 сол фурсат даркор буд.

Ҳоло атласи тоҷикро дар рафҳои магазинҳои Тоҷикистон пайдо кардан мумкин аст. Вай аз хонатласи Марғелон бо нархи арзон фарқ дорад. Аммо сифаташ, хушрангиаш ва таркиби нақшҳояш, ба ақидаи мутахассисон ,аз хонатласи мазкур камӣ надорад. Ва ин истеҳсолотро боз мехоҳанд маҳдуд кунанд? Наход роҳи дигаре набошад? Албатта, ҳаст, як қатор процессҳои истеҳсоли атласро механиконидан лозим. Аммо таҷҳизот даркор аст, охир онро аз куҷо ёбем? Маълум шуд, ки велосипедҳоро ихтироъ кардан лозим нест — онҳо дар республикаи ҳамсоя, дар Ўзбекистон истеҳсол мешаванд. Заводи таъмири механикии Марғелон тамоми иттиҳодияҳои ҳамсоҳаи «Тоҷикатлас» — корхонаҳои атласбофиро бо таҷҳизот таъмин кард. Илова ба ин завод, аллакай, дастгоҳҳои насли дуюм, яъне дастгоҳҳои такмилёфтаю пурмаҳсулро истеҳсол менамояд. «Тоҷикатлас» дар чӣ ҳол аст? Иқтидори дастгоҳсозони Марғелон барои он кифоят намекунад ва масъалаи овардани якчанд дастгоҳро бо Совети Вазирони республика ҳал кардан лозим будааст. Аммо ба корхонае, ки барои аҳолӣ матои диллписанди бозоргир истеҳсол мекунад, ҳамагӣ 5 мошини тортанӣ, 10 мошини тахтакунанда ва 8 мошини абрбандӣ даркор аст. Корхона бо ин мошинҳо ба чӣ ноил хоҳад шуд? Директори генералии иттиҳодия Ю. И. Локтев мегўяд, ки шинондани ин дастгоҳҳо ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва беҳбуди сифати матоъҳо мусоидат хоҳад кард. Мошинҳои абрбандӣ имкон медиҳанд, ки меҳнати дастии абрбандон кам шавад ва онҳо ба кори бевоситаи худ машғул шаванд, яъне барои матоъҳо нақшҳои тоза эҷод кунанд.

Зимнан, ба ҷидду ҷаҳди абрбандони «Тоҷикатлас» на танҳо харидорон баҳои баланд додаанд. Барои нақшпартоӣ дар матоъҳои абр Нарзулло Аҳмадов дар Пловдив ва Монреал ба Медали тиллои Намоишгоҳҳои байналхалқӣ, ба се медали НКХХ СССР, Дипломи дараҷаи I ва II НКХХ РСС Тоҷикистон, Дипломи дараҷаи I Вазорати саноати маҳаллии республика сазовор шудааст. Вақте ки соли 1976 коммунист Аҳмадов ордени Ленин гирифт, медонист, ки ў ба ин ҷоизаи олӣ барои такмили ҳунари худ пайваста кўшиш карданаш ва барои истеҳсоли атласҳои беназир мушарраф шудааст.

Атласи тоҷик ба медалу дипломҳо сазовор гашта, халқ онро писанд дидааст. Аммо масъалаи ба бозори ҷаҳонӣ баровардани ин атлас дар кадом ҳолат аст? Усто ба ин суоли ман бо суол ҷавоб медиҳад: магар мо рангҳои мухталиф дорем? Бале, ин яке аз мушкилиҳоест, ки коллективро ба ташвиш меорад: рангҳои мавҷудаи ватанӣ ба матоъ рангубори бобақое дода наметавонанд, чуноне ки стандартҳои байналхалқӣ тақозо доранд. Модоме ки чунин аст, сарфи назар аз афзудани таваҷҷўҳ ба газворҳои миллии тоҷикӣ, атласи мо қудрат надорад, ки дар бозори байналхалқӣ бо газворҳои дигар рақобат кунад. Олимони Институти химияи АИ республика ҳамроҳи мутахассисони иттиҳодияи илмию истеҳсолии «Восход»-и Вазорати саноати маҳаллии республика рангҳои нав меҷўянд. Аммо, афсўс, намунаҳое, ки дар лабораторня ҳосил шудаанд, дар истеҳсолот истифода бурда намешаванд. Рангҳои бобақои мавҷуда хушрангии газворҳоро пурра таъмин карда наметавонанд.

Зимнан, аҳли коллектив ба оянда, сарфи назар аз душвориҳо, бе воҳима назар мекунад. Чаро? Ба назари ман, аксарият бо ветерани коргоҳ Нарзулло Аҳмадов ҳамфикранд:

— Гузаштан ба истеҳсоли матоъҳои сунъӣ дар корхонаи мо комилан бемаънист: бозоре намеёбем, ки моламонро фурўшем. Аммо барҳам додани истеҳсоли атлас теша ба решаи худ задан аст: маҳз матои абр ба коллективи мо обрўю эътибор овард. Ба фикрам, акнун вақти мулоҳиза накарда қарор қабул кардан, қонунҳои иқтисодиро ба инобат нагирифтан ва ҳисобидани кор дар анбор гузашт. Бовар дорам, ки тамоми мушкилот ҳалли худро хоҳад ёфт.

Нарзулло Аҳмадов мўътақид аст: касби абрбанд на аз он касбҳоест, ки гумном шуда меравад. Агар ў дигар хел мулоҳиза меронд, ду писари худро ба иттиҳодия намеовард ва ба шогирдони сершумори худ меҳру муҳаббати касбашро намепарварид. Ў акнун ба истироҳат меравад, аммо кори ўро шогирдони номбардораш идома хоҳанд дод, ононе, ки ҳар рўз аз усто сабақи муносибати ҷиддӣ ба ҳунар ва эҳтироми фузун ба одамон гирифтаанд.

Рўйрост мегўям, ки кори аъзоёни бригадаи Нарзулло Аҳмадов омад кардааст. Онҳо дар паҳлўи шахсе кор мекунанд, ки гуфтору рафтори ў аз ҳам фарқ надорад. Ў дар ҳама ҷо як хел чун инсони комил: чун коммунист, чун сардори бригада, чун мураббӣ арзи вуҷуд мекунад. Кас бо Аҳмадов шинос шуда, бори дигар бовар менамояд: ў коммунистест дорои фитрати пок, дили равшан, виҷдони ҳассос, принципнокии қотеъ. Ветеранро бисьёр масъалаҳо ба ташвиш меоваранд. Ў инро ҳолати муқарраринн рўзгори худ мешуморад. Рўзгори ў бидуни ин ташвишҳо басо якранг ва дилгир мебуд, маънияшро гум мекард.

Н. СУВОРИНА.

# ЯККАЗИРОАТ ВА КОМПЛЕКСИ ОЗУҚА

КОМПЛЕКСИ агросаноатии минтақавӣ қисми таркибии комплекси агросаноатии хоҷагии халқ, системаи мураккаби территориявӣ-истеҳсолӣ буда, бо робитаҳои серҷабҳаи байни соҳаҳо ва доираи фаъолияти гуногун тавсиф меёбад. Ин робитаҳо дар асоси тақсимоти умумииттифоқии меҳнат ва тахассуси дохилиминтақавии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ба вуҷуд меоянд. Бинобар ин хусусият ва самти тараққии комплексии агросаноатии минтақавиро, аз як тараф, мақсад ва вазифаҳои тараққии комплекси агросаноатии умуман мамлакат, аз тарафи дигар, зарурати иҷрои вазифаҳои дохилиминтақавӣ, ки бо қонеъ гардондани талаботи минтақа ба маҳсулоти ниҳоии комплекси агросаноатӣ алоқаманд аст, муайян мекунанд.

Дар структураи комплекси агросаноатии минтақаи Осиёи Миёна вазни қиёсии пахта бештар аст. Ин минтақа қариб 87 фоизи пахтаи мамлакат, ҳамин қадар нахи пахтаро истеҳсол менамояд. Ҳозир истеҳсоли нахи пахта дар республикаҳои Осиёи Миёна тақрибан 2 миллион тоннаро ташкил медиҳад ва пешбинӣ шудааст, ки то соли 1990 ба 2,6 миллион тонна (умуман дар мамлакат то 2,8—3 миллион тонна) расонида шавад. Ба ибораи дигар, дар оянда низ Осиёи Миёна минтақаи асосии истеҳсолкунандаи пахта хоҳад буд.

Дар шароити асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани истеҳсолоти агросаноатӣ ҳаҷми истеҳсоли нахи пахта бояд на бо миқдори ҷамъоварии умумии пахта, балки бо миқдори нахи ҳосилшуда муайян карда шавад. Мутаассифона, солҳои охир камшавии ин нишондиҳанда ба мушоҳида мерасад. Чунончи, нахи аз пахта ҳосилшуда умуман дар Осиёи Миёна ба ҷои 31,4 фоизи соли 1965 дар соли 1986-ум 27,1 фоизро ташкил дод. Агар фоизи истеҳсоли нахи пахта дар сатҳи соли 1965-ум нигоҳ дошта мешуд, пас ба таври илова 321,5 ҳазор тонна нах гирифтан мумкин буд, ки ин тақрибан ба ҳаҷми солонаи истеҳсоли якҷояи пахтаи РСС Тоҷикистон ва РСС Қирғизистон баробар аст. Ин ҳисобҳо яқинан нишон медиҳанд, ки барои тараққии минбаъдаи интенсивии пахтакорӣ дар минтақа ҷорӣ намудани навъҳои серҳосилтару хушнахи пахта аҳамияти ҳалкунанда дорад. Ғайр аз ин, кори агротехникиро куллан дигаргун сохта, назоратро ба тайёр намудани пахта пурқувват карда, усули батафриқаи нигоҳ доштан ва коркарди пахтаи аз рӯи навъ, намнокӣ ва касифӣ дохилшавандаро ҷорӣ кардан зарур аст. Бо ин мақсад дар республикаҳои Осиёи Миёна корхонаҳои пахтатозакунӣ аз хоҷагиҳои пахтакор пахтаро дар асоси миқдору сифати нахи истеҳсолшаванда қабул хоҳанд кард. Соли 1984 ин системаро дар мамлакат аввалин шуда РСС Ўзбекистон ҷорӣ намуд.

Баъзе хоҷагиҳои республикаи мо низ ба тартиби нави додани пули пахта гузаштанд. Чунончи, заводи пахтатозакунии Конибодом ба колхозҳои «Комсомол», «1-уми Май», «Коммунизм»-и райони Конибодом ва колхози ба номи Ленини райони Исфара аз рӯи нахи ҳосилшуда пул дод. Ва инак натиҷаҳо. Ба колхози «Коммунизм», ки супоришро аз рӯи ҳосили нах 1,53 фоиз барзиёд иҷро кард, 10 фоизи вазни пахтаи аз ҳисоб соқитшуда баргардонида ва 80 фоиз маблағ барои зиёда аз план ҳосил кардани нах дода шуд. Ҳамин тариқ, колхоз нисбат ба системаи пештара қариб 160 ҳазор сўм зиёдтар ҳақ гирифт. Нишондиҳандаҳои дигар хоҷагиҳо низ ҳамин тавранд.

Корхонаи пахтатозакунӣ низ бурд кард. Вай соли 1986 қариб ними пахтаро бо навъи якуми саноатӣ ва ҳамагӣ, 7,5 фоизашро бо навъи чорум тайёр кард. Бо назардошти он ки заводи Конибодом технологияи бепартовро ҷорӣ намуда, аз навъи пасти пахта материали нобофта истеҳсол мекунад, аз фурўши маҳсулоти худ 4 миллиону 460 ҳазор сўм ба даст овард. Солҳои 1986—1987 бисёр хоҷагиҳои вилояти Кӯлоб ва баъзе хоҷагиҳои вилояти Қӯрғонтеппа ба шароити нави додани ҳаққи маҳсулоти пахтагӣ гузаштанд.

Барои дар ҳама ҷо ба тартиби нав гузаштан чӣ халал мерасонад?

Аз ҳама асосиаш кишти бисёр навъҳои пахта, ки он норавост. Соли 1987 танҳо дар як худи райони Конибодом 11 навъ чигит коштанд ва баъзан роҳбарони хоҷагиҳо ба мутахассисони худ иҷозат медиҳанд, ки навъҳои ба минтақа мутобиқнашударо биноранд. Дар чунин ҳолат заводҳои пахта наметавонанд маҳсулотро алоҳида тайёр, комплект, нигоҳдорӣ кунанд ва кор карда бароянд. Вақти он расидааст, ки Комитети давлатии агросаноатии Тоҷикистон ва иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Земледелие» ин корро ба тартиб андозанд.

Тараққии интенсивии пахтакорӣ, беҳдошти сифати пахта афзоиши истеҳсоли нури-

ҳои минералй ва воситаҳои аз ҳашароти зараррасон ҳифз намудани пахтазорро тақозо мекунанд. Ҳозир минтақаи Осиёи Миёна 80 фоизи нуриҳои минералии барояш зарурро истеҳсол мекунад. Дар панҷсолаи XII соҳаи саноати химия ин ҷо бо суръати баландтар тараққй хоҳад кард. Анҷоми сохтмони заводи электрохимиявии Ёвон имкон медиҳад, ки республика бо воситаҳои ҳифзи ниҳолҳои пахта аз ҳашароти зараррасон ва деффолиантҳои самаранок таъмин карда шавад.

Ҳалли проблемаҳои мазкур ва ҳамчунин беҳдошти киштзор ба Тоҷикистон имкон медиҳад, ки истеҳсоли нахи пахтаро устувор гардонда, дар айни замон ба як қисми замин зироати дигар кишт кунад. Ин махсусан аз он ҷиҳат муҳим аст, ки съезди XXVII КПСС чунин вазифа гузошт: дар республикаҳои Осиёи Миёна баробари истеҳсоли маҳсулоти тахассуси асосй соҳаи озуқаворй бо суръати баланд инкишоф дода шавад. Дар қарорҳои съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон гуфта шудааст, ки то соли 1990 бояд масъалаи бо муҳимтарин маҳсулоти озуқаворй бештар аз ҳисоби истеҳсоли худ ва пеш аз ҳама аз ҳисоби сектори ҷамъиятй таъмин намудани аҳолии республика асосан ҳал карда шавад.

Мутаассифона, натиҷаҳои соли 1987 шаҳодат медиҳанд, ки Комитети давлатии агросаноатии республика ба иҷрои ин вазифа омода нест. Хоҷагии ғалларо мисол мегирем. Махсусан суръати истеҳсоли дони ҷуворимакка паст аст. Сабабаш дар суст ҷорй гардидани технологияҳои интенсивй мебошад. Ҳол он ки афзоиши истеҳсоли ғалла, пеш аз ҳама дони ҷуворимакка, роҳи тараққиёти чорводорист. Юнучқа ва дигар зироати хўроки чорво кам кошта мешавад. Киштгардони пахтаву юнучқа нокифоя аст. Беҳбуди ҳолати парвариши тухмии зироатҳои ғалладона, полизиву сабзавот ва хўроки чорво таъхирнопазир аст.

Дар сурати тамоми сол истифода бурдани замин аз ҳисоби ҷорй намудани кишти зироатҳои пурсамартару зудрас ва ҳамчунин кишти такрорй, омехта ва бафосила аз ҳар гектар то 25 тонна воҳиди хўрокй гирифтан мумкин. Аммо ҳозир дар республика ин воҳидро аз ҳар гектар ба ҳисоби миёна 5 маротиба камтар мегиранд. Совхози ба номи Тельмани районй Орҷоникидзеобод ва корхонаи байнихоҷагии ба номи Фрунзеи районй Ҳисор дар бобати ташкили оқилонаи истеҳсоли хўроки чорво мисоли равшан шуда метавонанд. Дар ин хоҷагиҳо мўҳлати парвариши чорво барои гўшт ду баробар кам, вазнафзункунии якшабонарўзй се баробар зиёд, сарфи хўрокй барои ҳар воҳиди вазнафзункунии чорво ду баробар кам ва ҳосилнокии меҳнати чорводорон назар ба ҳисоби миёнаи республика 5—6 маротиба зиёд шудааст. Агар ҳамаи чорводорони Тоҷикистон ба ҳамин марра мерасиданд, мо метавонистем ба ҳалли проблемаи бо гўшти истеҳсоли худй таъмин намудани аҳолй тамоман наздик шавем. Вале хоҷагиҳои дигар ба ҷорй кардани таҷрибаи пешқадамон намешитобанд. Ба ин асосан беғайратии роҳбарону мутахассисони хоҷагиҳо, мувофиқи талаб ба роҳ монда натавонистани кор ва ба омўхтани таҷриба хоҳиш надоштани онҳо халал мерасонад.

Вазъият дар саноати коркарди маҳсулоти Комитети давлатии агросаноатй низ аз ин беҳтар нест. Соли 1987 корхонаҳои он ба истеъмолкунандагон 18,9 млн. сўмина кам маҳсулот доданд ва планро 99,3 фоиз иҷро карданд.

Барои он ки аҳолии минтақа боэътимод бо маҳсулоти хоҷагии қишлоқ таъмин карда шавад, афзоиши он ба ҳисоби ҳар нафар бояд аз суръати афзоиши аҳолй зиёд бошад. Алҳол ин таносуб риоя намешавад. Агар маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум 0,6 фоиз зиёд шуда бошад, шумораи аҳолй дар ин давра 16,9 фоиз афзуд. Бинобар ин вазифаи асосй аз он иборат аст, ки вақтҳои наздиктарин ҷузъҳои озуқаврии комплекси агросаноатй ба системаи узван томи хоҷагй табдил дода шаванд, ки суръати баланди истеҳсоли маҳсулоти гуногуну хушсифати озуқаворй ва ба истеъмолкунандагон муттасил расондани онро таъмин карда тавонанд.

Захираи калони афзоиши саҳми минтақаи Осиёи Миёна ба фонди озуқавии умумииттифоқй инкишофи босуръати боғдорй, аз ҷумла цитруспарварй мебошад. Ҳозир ҷиддан нарасидани техникаи махсуси бо назардошти шароити табиии Осиёи Миёна сохташуда шинондани ниҳолҳои бисьёрсоларо қафо мекашад. Дар Тоҷикистон дар панҷсолаи ёздаҳум истеҳсоли солонаи меваю ангур ба ҳисоби миёна дар сектори ҷамъиятй нисбат ба панҷсолаи даҳум мувофиқан 14,8 ва 31,2 фоиз афзуд. Вале соли 1987 плани ба фонди умумииттифоқй супоридани ангур ва сабзавот иҷро нашуд.

Дар панҷсолаи ёздаҳум ва соли 1986 дар республика истеҳсоли шир, тухм, пашм аз ҳисоби зиёд кардани саршумори чорвою мурғ дар сурати паст будани нишондиҳандаҳои маҳсулнокии онҳо афзуд. Соли 1987 истеҳсоли гўшт дар сектори ҷамъиятй 5 фоиз, саршумори модаговҳо дар сектори ҷамъиятй 4,1 ҳазор ва дар хоҷагиҳои шахсии ёрирасон 8,1 ҳазор зиёд шуд. Маҳсулнокии фермаҳои шир дар як қатор хоҷагиҳо кам гардид: нисбат ба соли 1986 ширдўшй аз ҳар сар модагов 24 кг кам шуд, республика 3,9 ҳазор тонна камтар шир истеҳсол кард. Ҳамаи ин гувоҳй медиҳад, ки чорводорй дар республикаамон ҳанўз ба тарзи экстенсивй тараққй меёбад. Мо ҳоло ҳам аз минтақаҳои дигари мамлакат гўшту маҳсулоти ширй, ғалла (соли 1987 ҳосили ғалла дар мо аз ҳар гектар 0,5 центнер кам шуд) ва ғаллаи ембоб, маҳсулоти қаннодй, ҳатто консервҳои меваю сабзавотй мегирем, ки онҳоро пурра метавонем худамон истеҳсол кунем.

Чунон ки дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС таъкид шуд, дар марҳилаи ҳозира ҳамаи шароити объективй муҳайё шуд, ки дар афзоиши истеҳсоли маҳсулоти озуқа ҷаҳише ба амал ояд. Пеш аз ҳама технологияи интенсивиро дар зироату чорводорй аз худ намуда, пудрати коллективй ва оилавиро васеъ ҷорй ва проблемаҳои иҷтимоии деҳотро фаъолонатар ҳал кардан даркор аст.

Масъалаи истифодаи технологияҳои интенсивиро дар мисоли мурғпарварӣ дида мебароем. Коллективи меҳнатии фабрикаи мурғпарварии Чиптура ба номи 60-солагии СССР аз дигар муассисаҳои мурғпарварии республика фарқи калон дорад. Дар тӯли панҷсолаи ёздаҳум бо ҷидду ҷаҳди мутахассисон таҳти роҳбарии директори он А. Очилов ва сарзоотехник Т. Нишонов омӯзиши самаранокии истифодаи дурагакунӣ гузаронида шуд. Аллакай таҷрибаҳои нахустини истеҳсолӣ фарқи воқеии маҳсулнокии онҳоро нишон доданд. Агар аз ҳар мурғи аз ноҳияҳои гуногуни мамлакат овардашуда дар шароити Чиптура соле 190 дона тухм гирифта шуда бошад, тухммонии мурғони дурага соле ба 230 дона расид.

Фабрикаи мурғпарварии Чиптура бо таҷҳизоти автоматии муосир, ки ба истифода кардани технологияи пешқадам имконият медиҳад, ҷиҳозонида шудааст. Фоидаи плании ин ҷо дар панҷ сол 1,4 миллион сӯм афзуда, ба 16,6 миллион сӯм расид. Ҳар коргар як сол тақрибан 25 ҳазор сӯмина маҳсулот мебарорад. Дар системаи саноати мурғпарварии Тоҷикистон ин нишондиҳандаи баландтарин аст. Вале таҷрибаи мурғпарварони Чиптура дар республика хеле суст паҳн мешавад.

Тараққиёти босуръати чорводорӣ ва ба асоси саноатӣ гузаронидани онро аз бисьёр ҷиҳат вазъи базаи хӯрокӣ муайян мекунад. Масъалаҳои марбут ба мустаҳкам гардондани он барои минтақаи Осиёи Миёна муҳимтарин ва дар айни замон душвортарин ба ҳисоб меравад. Барои ҳалли онҳо маҷмӯи томи корҳои оиди тармими структураи майдони кишт бо мақсади зиёд кардани майдони кишти зироатҳои хӯроки чорво, беҳтар намудани киштгардон, обшоркунии чарогоҳҳо, реконструкцияи системаҳои амалкунандаи обьёрӣ зарур аст.

Процесси омода кардани хоҷагии қишлоқи республика барои гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ мураккаб аст. Вай муносибати навро ба ташкили истеҳсолот тақозо дорад. Ва яке аз проблемаҳое, ки бояд ҳал кард, ин дуруст мутобиқ сохтани пахтакорӣ ва комплекси озуқа мебошад. Онро танҳо бо роҳи пурсамар гардондани истеҳсолот дар тамоми звеноҳои комплекси агросаноатӣ ҳал кардан мумкин аст.

**А. ЭРГАШЕВ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**

# *НАХИ ПАХТА ЧАНД ПУЛ МЕАФТАД*

В. И. ЛЕНИН аз қадамҳои нахустини Ҳокимияти Советӣ таълим медод, ки ҳисоби пул мураттаб ва софдилона, хоҷагидорӣ сарфакорона пеш бурда шавад. Вай дар қайдҳояш ба тезисҳои СОХХ (Совети Олии Хоҷагии Халқ) «Дар бораи сиёсати хоҷагӣ» навишта буд: «Вазифаҳои асосие, ки дар назди саноати давлатӣ меистанд, афзун гардонидани маҳсулот ва арзон кардани арзиши аслии он мебошад. Ин вазифаҳо танҳо дар сурати қатъиян пеш бурдани кори хоҷагии корхонаҳо, аниқ ба ҳисоб гирифтани ҳамаи унсурҳои истеҳсолот ва саҳеҳ гардонидани идоракунӣ иҷро хоҳанд шуд» (Куллиёт, ҷ. 44, саҳ 478).

Ин дастури В. И. Ленин ҳоло ҳам пурарзиш аст. Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 навишта шудааст: «Режими сарфакорӣ пурзӯр намуда, дар роҳи оқилона ва сарфакорона сарф кардани ҳамаи хелҳои ресурс, кам талаф шудани он суботкорона ҷидду ҷаҳд карда, ба технологияи сарфакунандаи ресурс ва бепартов зудтар гузашта шавад... Арзиши аслии маҳсулот ва кори саноат 4—5 фоиз арзон карда шавад...»

Соли 1987 республикаи мо арзиши аслии маҳсулотро умуман дар саноат бештар аз 30 миллион сӯм арзон кард, вале дар айни замон қариб ҳар сеюмин корхонаи саноатӣ планро оид ба ин нишондиҳанда ба ҷо оварда натавонист. Чунин аст манзараи умумӣ.

Масъалаҳои муҳимтарини проблемаи мазкурро дар асоси далелҳои мушаххаси як соҳа дида мебароем. Саноати пахтатозакунӣ соҳаи аз ҳама масолеҳталаби республикаамон мебошад. Дар таркиби хароҷоти он арзиши хариди пахтаи коркардашаванда 96 фоизро ташкил мекунад. Арзиши қиёсии пахта, ки ба ҳар тоннаи нах рост меояд, вобаста ба навъи пахта ва нахи ҳосилшаванда ташкил меёбад. Аз ин рӯ, масъалаҳои истифодаи ашьёи хом барои иқтисодиёти саноати пахтатозакунӣ аҳамияти калон доранд.

Пеш аз ҳама сарфи қиёсии ашьёи хом ба миқдори маҳсулоти истеҳсолшуда вобаста аст. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки агар нахи ҳосилшуда 1 фоиз кам гардад, арзиши аслии як тонна нах 49 сӯм қимат мешавад. Андозаи ҳосили нах ба минтақаи парвариши пахта, хусусияти навъҳои селекционӣ, шароити обу ҳавои давраи ҷамъоварии ҳосил, риояи қоидаҳои агротехникӣ, шароити нигоҳ доштан ва ташкили коркарди якуми пахта вобаста аст.

Яке аз масъалаҳои асосии арзон кардани арзиши аслии маҳсулот сифати тайёр кардани пахта мебошад. Ақаллан қабули онро мисол гирем. Мувофиқи ГОСТ бояд қабули пахтаи дастӣ чидашуда то соати 20, бо мошин ҷамъоварӣ кардашуда то соати 24 қать гардад. Дар республикаи мо барои миқдор шуда пахтаро аз хоҷагиҳо то соатҳои 3—4 шаб, дар водии Ёвон бошад, то соати 6 саҳар қабул мекунанд. Арзиши аслии пахтаи шабона чидашуда аз сабаби додани музди иловагӣ барои кори берун аз мӯҳлат на фақат қимат меафтад, балки бисьёр вақт қоидаи аз рӯи навъҳо қабул кардани пахта вайрон карда мешавад. **Барои хушсифат гардондани пахта дар худи хоҷагиҳо тайёр намудан ва нигоҳ доштан, дар давоми сол тадриҷан ба заводҳои пахтатозакунӣ кашондани он ҳадафманд аст.**

Дар аксарияти заводҳои пахта ҳиссаи меҳнати дастй ҳанӯз зиёд аст (кашондани пахта барои коркард, тои нахро қанордӯзй намудан, худи қанордӯзй, бор кардани партовҳо, хокрӯба, симбурй ва ғайра), ки ин боиси хеле қимат шудани маҳсулот мегардад.

Заводҳои пахтатозакунии республика аз моҳи январи соли 1989 ба ҳисоби пурраи хоҷагй мегузаранд, вале набудани ҳисобу китоби арзиши аслии маҳсулот пеши роҳи ҷорй кардани онро мегирад. Ҳоло дар тамоми заводҳои пахтаи мамлакат ба ном усули муштараки муайян намудани хароҷот ва арзиши аслй ба кор бурда мешавад. Ин, амалан, даст кашидан аз ҳисоб карда баромадани арзиши аслии ҳақиқй мебошад. Фақат арзиши аслии нахи пахта ба план даровардаю ба ҳисоб гирифта ва ҳисоб карда баромада мешавад. Дигар ҳамаи маҳсулоти боқимонда, ҳарчанд вазни қиёсии калон ва аҳамияти хос дошта бошад ҳам (тухмй, пат, тибит, улюк ва ғайра), ба қатори маҳсулоти иловагй дохил мешавад, арзиши аслии он бошад, бе ҳисоб карда баромадани нархи фурӯш аз маблағи умумии хароҷот бароварда мешавад. Аз ин сабаб маълумотҳо дар бораи арзиши аслии нахи пахта таҳриф карда мешаванд, барои муайян намудани нархи объективй ба дигар маҳсулоти корхонаҳои пахтатозакунй умуман база нест. Хароҷоти ҳақиқй барои истеҳсоли дигар маҳсулот шартан ба нархи яклухт баробар карда мешавад, ки дар натиҷа вай бе даромад шуда мемонад.

Аз сабаби номукаммалии ҳисобу китоб ва нархмонй ба арзиши аслии пахта ташкили истеҳсолот ва идора кардани он низ зарар мебинанд. Роҳбарон ва умури иқтисодии заводҳо, иттиҳодияҳо ва комплексҳои агросаноатй дар бораи ҳаҷми хароҷот барои ҳар як хели маҳсулот, хароҷоти ҳақиқй барои истеҳсоли тибит, тухмй, пахта, хӯроки чорво тасаввуроти аниқ надоранд.

Ҳисоб карда баромадани арзиши аслии фақат маҳсулоти асосй барои интихоби технологияҳои саҳеҳтари коркард ва муайян намудани дараҷаи даромаднокии хелҳои алоҳидаи маҳсулот материали ибтидой шуда наметавонад, вай корхонаҳоро ба истеҳсоли ба ном маҳсулоти «иловагй» ҳавасманд намекунанд. Зиёда аз он, бо худи ҳамин имконияти ҷорй намудани ҳисоби хоҷагй дар миқьёси участка ва цехҳои истеҳсолй аз байн меравад. Системаи амалкунандаи ҳисобу китоб системаи бесарусомонист. Пеш аз коркарди ашьёи хом вай ҳатто баркашида намешавад — дар цехҳо ва участкаҳо тарозую электросчетчикҳо нестанд. Дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагй кор ин тавр пеш намеравад. Дар хатҳои пайдарпаи технологй ҳатман тарозуҳои автоматй гузоштан лозим аст, то ки ҳосили ҳам нах, ҳам дигар маҳсулоти аз пахта ҳосилшаванда таҳти назорат гирифта шавад. Ҳисобу китоби қатъии қувваи электр ва дигар ресурсҳои энергетикй лозим аст.

Гурӯҳи мутахассисони соҳаи пахтатозакунии республикаи мо бо роҳбарии У. Қобилов технологияи бепартови коркарди пахтаро кор карда баромаданд. Онҳо хатти асилӣ пай дар пайро пешниҳод намуданд, ки он механизми пахтахушккунй, пахтатозакунй, пахтатойкунй, нахҷудокунй, пресскунй ҷамъ ва азнавкоркардабароии партовҳоро барои аз онҳо тайёр намудани матоъ, пахта ва хӯрокии витаминдори чорво дар цикли ягонаи технологияи коркарди пахта муттаҳид мекунад. Технологияи нав дар истеҳсолот ҷорй карда шуд. Цехҳои технологияи бепартов аллакай дар заводҳои пахтатозакунии Айнй, Орҷоникидзеобод ва Конибодом кор карда истодаанд.

Ин боиси тафовути калони байни дараҷаи истеҳсол ва ҳолати ҳисобу китоб гардид. Ақибмонии ҳисобу китоб ҳамчун унсури зарури истеҳсолот, ба андозаи муайян ба тараққии иқтисодиёти соҳа таъсири манфй мерасонад.

Технологияи нав моро водор намуд, ки усули ҳисобу китоби арзиши аслии ҳар як навъи маҳсулотро дар заводҳои пахта муайян кунем. Асоси онро гузариш аз усули ноқиси баровардани хароҷот ба тақсимоти онҳо мувофиқи вазни қиёсй ташкил медиҳад. Ин ҷо пули маҳсулоти аз рӯи нархи яклухт фурӯхташуда ба ҳисоб гирифта мешавад. Мувофиқи усули пешниҳодкардаамон арзиши аслии ҳақиқй ва дараҷаи даромаднокии ҳар як навъи маҳсулотро аз рӯи фаъолияти асосии заводҳои пахта муайян намудан мумкин аст. Дар заводҳое, ки аз рӯи технологияи бепартов кор мекунанд, ҷорй намудани усули пешниҳодкардаи мо осон аст.

Барои донистани самти асосии мубориза барои арзон кардани арзиши аслии маҳсулот бояд муайян кард, ки вазни қиёсии ҳар як навъи хароҷот дар структураи арзиши аслй, аз ҷумла хароҷоти хоҷагидории исрофкорона чи гуна аст. Ин ҷо бояд ҳисобу китоби самараноки нормативии арзиши аслй кӯмак расонад, ки он дар асоси нормаҳои аз ҷиҳати техникй асоснокшудаи истеҳсоли маҳсулот вобаста ба навъи селекционй, намнокй ва ифлосии пахта амал мекунад. Ғайр аз ин, талафи ногузирро қатъй ба норма даровардан даркор. Аз амалияи ба арзиши аслии маҳсулот ҳамроҳ кардани хароҷоти таъмири асосии таҷҳизот даст кашидан лозим аст, ки он маълумотро дар бораи истеҳсоли маҳсулоти молй, ҳосилнокии меҳнат таҳриф мекунад. Маблағи хароҷоти таъмир соли 1987 фақат дар заводи пахтаи Турсунзода аз 170 ҳазор сӯм зиёд шуд, умуман дар соҳа бошад, он қариб чор миллион сӯмро ташкил кард.

Мо ҳамроҳи Хонаи республикавии пропагандаи илмию техникии ҷамъияти «Дониш» дар комплекси агросаноатии вилояти Қӯрғонтеппа, заводҳои пахтаи Турсунзода, Орҷоникидзеобод ва Айнй бо мақсади пропагандаи усули самараноки нормативии муайян намудани арзиши аслии маҳсулот рӯзҳои мутахассисон гузарондем. Коркунони амалй ва иқтисодчиён тавсияи моро маъқул карданд. Комитети агросаноатии республика бояд ба васеъ ҷорй гардидани ин усул мусоидат намояд.

**А. ШЕРНАЗАРОВ,**
**номзади илми иқтисодй.**

# БАРОИ ЧӢ НАРХ БАЛАНД МЕШАВАД

Яке аз масъалаҳои асосии механизми хоҷагии комплекси агросаноатӣ нархгузорӣ ба маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва дигар соҳаҳои ин система мебошад. Мувофиқи таърифи К. Маркс, нарх ифодаи пулии арзиши мол мебошад. Вай аз арзиши аслии маҳсулот ва даромади соф (фоида) иборат аст. Арзиши аслии маҳсулот на фақат қисми таркибӣ, балки асоси пастшавии нарх низ мебошад. Дар колхозу совхозҳо ва корхонаҳои байнихоҷагии республика танҳо як фоиз арзон кардани арзиши аслии маҳсулоти зироат ва чорво 14,3 миллион сӯмро сарфа мекунад.

Таҳлили хароҷоти ҳақиқии истеҳсолот, яъне арзиши аслии маҳсулот тамоюли устувори афзоиши онро ҳангоми истеҳсоли маҳсулоти асосии хоҷагии қишлоқ нишон медиҳад. Арзиши аслии як центнери пахта соли 1986 назар ба соли 1980-ум 23,8 фоиз, картошка 11,5, сабзавот — 31,8, мева — 12, ангур 32,5 фоиз афзуд. Ин ба андозаи калон ба маҳсулоти чорво низ дахл дорад. Арзиши аслии як центнер вазни афзудаи чорвои калони шохдор 32,5 фоиз, гӯсфанду буз 31,3 ва шир 17,7 фоиз зиёд шуд. Арзиши аслии вазни афзудаи хук бардавом гардид, мурғ бошад, 1,7 фоиз кам шуд.

Сабаби ин тамоюли нохуш дар тағйири динамикаи арзиши аслии маҳсулот дар он аст, ки хароҷоти истеҳсол назар ба ҳосили зироат ва маҳсулоти чорво тезтар меафзояд, яъне дар баробари хароҷоти иловагии истеҳсолот истеҳсоли маҳсулот зиёд намешавад. Бисьёр вақт, баръакс, вай кам мешавад. Чунончи, ҳосили пахтаи ҳар гектар дар давраи номбурда аз 32,8 ба 29,4 центнер фуромад. Ҳосили сабзавот бошад, фақат 5,3 фоиз, мева 19,9 ва ангур 3,3 фоиз зиёд шуд.

Оё барои кам кардани хароҷоти ҳар воҳиди маҳсулот ҳосили зироат ва маҳсулоти чорворо афзун гардондан мумкин аст? Чунин роҳҳо мавҷуданд. Барои зиёд кардани ҳосили зироати хоҷагии қишлоқ пеш аз ҳама кори тухмипарвариро ба тартиб андохтан зарур аст. Аз сабаби набудани системаи аниқи кори тухмипарварӣ дар республика солиёни зиёде барои кишт чигити пастсифат тайёр карда мешавад. Ин, дар навбати худ, боиси 2—3 баробар афзудани нормаи кишти чигит мегардад, хоҷагиҳо бошанд, ба ҳисоби миёна аз ҳар гектар 3—5 центнерӣ камтар пахта мегиранд. Соли 1984 аз миқдори умумии чигити кишткардаи хоҷагиҳои пахтакори республика ҳамагӣ 9,5 фоизаш ва соли 1986-ум 36,4 фоизашро чигити класси якум ташкил медод. Албатта, дар ин ҷода беҳбудӣ ҳаст, вале вай ба талаботи имрӯза мувофиқ нест. Омили дигари афзун гардондани ҳосили пахта, аз як тараф, такмил додан ва, аз тарафи дигар, назорати риоя шудани қоидаҳои агротехникаи парвариши пахта мебошад. Дар охири моҳи ноябрь бояд замин хушсифат шудгор карда шавад. Фақат аз сабаби ба ҷо оварда нашудани ин усули агротехникӣ республика ҳар сол, аз рӯи ҳисобу китоби мутахассисон, аз ҳар гектар камаш 2—3 центнер ҳосилро талаф медиҳад.

Барои афзун гардондани маҳсулнокии чорво низ захираҳои калон мавҷуданд. Пеш аз ҳама бояд қайд кард, ки дар фермаю комплексҳои истеҳсолкунандаи шир чорвои каммаҳсулро нигоҳ медоранду чорвои пиру лоғар сари вақт сақат карда намешавад. Хӯрокӣ танҳо барои нигоҳ доштани чорвои каммаҳсул мерасад. Дар солҳои 1980—1986 саршумори гов 11,1 фоиз афзуд, ширдӯшӣ аз ҳар сар модагов ҳамагӣ 8,8 фоиз афзуд, ки ин аз хусуси тараққии асосан экстенсивии чорводорӣ шаҳодат медиҳад. Ҳозир барои нигоҳубини як сар чорво соле тақрибан 24 центнер воҳиди хӯрокии дорои қариб 2 центнер сафеда тайёр ва сарф карда мешавад. Нормаи хӯрокдиҳӣ бошад, мувофиқи ҳисобу китоби мутахассисон, қариб 40 центнер воҳиди хӯрокии дорои тақрибан 4—4,4 центнер сафедаро ташкил медиҳад.

Омили дигари афзун гардондани маҳсулнокии чорво хушзот кардани он мебошад. Ҳозир аз шумораи умумии модаговҳо танҳо 29,2 фоизашон зотӣ буда, модаговҳои сирф зотӣ 12,5 фоизро ташкил менамоянд. Чунин дараҷаи зоти чорво барои ҷиддан афзун гардондани маҳсулнокии чорво мутлақо ғайрикифоя аст. Яке аз сабабҳои пастшавии маҳсулнокии тамоми саршумори чорво қисирмонии модаговҳо мебошад. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки нигоҳубини ҳар сар модагов дар сектори ҷамъиятӣ соле 530—535 сӯм меафтад. Агар ақаллан як сар модагов қисир монад, ферма ҳамин қадар маблағро талаф медиҳад. Соли 1986 дар республика аз ҳар 100 сар модагов 80 сар гӯсола гирифта шуд. Қисирмонии модаговҳо на фақат дараҷаи умумии маҳсулнокии чорворо паст гардонид, балки арзиши аслии ширро бештар аз 5 миллион сӯмина зиёд кард.

Афзоиши арзиши аслии маҳсулоти чорво як қатор сабабҳо дорад, ки ғайри комплексӣ будани чораҳои интенсификация; суръати пасти механиконии процессҳои меҳнатталаб дар зироат ва чорвопарварӣ; назар ба ҳосилнокӣ зиёдтар будани суръати афзоиши музди меҳнат ва ғайра аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Чунончи, соли 1986 назар ба соли 1980 ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии қишлоқ 3,8 фоиз кам шуд, вале ҳаққи меҳнати ҳар коркун ба ҳисоби миёна аз 126,1 сӯм ба 143,9 сӯм расид ё 14,1 фоиз зиёд шуд. Ҳамаи ин боиси афзудани арзиши аслии маҳсулот гардид.

Дар сурати ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ ин таносуб куллан тағьир хоҳад ёфт, зеро дар чунин шароит ҳаққи меҳнат бевосита ба маҳсулоти истеҳсолшуда ё даромади умумӣ вобаста шуда мемонад.

Ба дараҷаи арзиши аслии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ суръати баланди афзоиши хароҷот низ таъсири калон мерасонад. Чунончи, дар солҳои 1980—1986 вазни қиёсии хароҷот дар арзиши аслии пахтаи колхозҳо афзуда, аз 28,1 ба 30,3 фоиз расид. Таҳлили тағьироти арзиши аслии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар солҳои охир нишон медиҳад, ки хароҷоти истифодаи мошину тракторҳо (сӯзишворӣ ва равғанҳои молиданӣ, таъмири ҷорӣ), пору, амортизация афзудааст. Албатта, худи афзоиши вазни қиёсии андозаи мутлақи хароҷот тамоюли манфӣ нест. Зиёда аз ин, вай шояд ҳатто тамоюли мусбат ҳам бошад, ба шарте ки агар бо индустрикононии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ алоқаманд бошад. Вале баробари мустаҳкам гардидани базаи моддию техникии соҳа айнияти муомилот вайрон мегардад, ки он дар афзоиши сарфи пул, беҳтар нашудани сифати техникаи нав ва масолеҳи бинокорӣ, наафзудани самараи нуриҳои минералӣ ифода меёбад. Чунончи, арзиши ҳар як қувваи аспи двигательҳои механикӣ ва электрӣ назар ба 80,25 сӯми соли 1980 дар соли 1986-ум 89,39 сӯмро ташкил дод, ё худ 11,4 фоиз афзуд. Мувофиқи ҳисобу китоби Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёти хоҷагии қишлоқи Осиёи Миёна, дар давоми се панҷсолаи охир арзиши нуриҳои минералӣ 160 фоиз, сарфи сӯзишвории дизелӣ ва бензин ба ҳисоби натура 2,6 баробар, ба ҳисоби пул 3,7 баробар зиёд шуд. Арзиши як ҷои чорво дар фермаҳои чорвои калони шохдор дар зарфи 15 сол 4,2 баробар афзуд.

Агар тамоюли ҳозираи афзоиши арзиши аслии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ боқӣ монад, барои фароҳам овардани шароити кори корхонаҳои хоҷагии қишлоқ дар асоси принципҳои худмаблағтаъминкунӣ соли 1990 бори дигар нархи харидро зиёд кардан зарур мешавад. Бинобар ин таносуби нархи маҳсулоти саноат ва хоҷагии қишлоқ, инчунин адои хизмати истеҳсолиро муқаррар кардан лозим аст. Инчунин бояд принципи нархҳои лимитӣ ба ҳисоб гирифта шавад. Хосиятҳои истеъмолии воситаҳои истеҳсолотро беҳтар нагардонда, нархи онҳоро баланд бардоштан мумкин нест. Зимнан, нархҳои яклухти техника бояд на фақат афзоиши ҳосилнокиро ба ҳисоб гирад, балки вобаста ба комплексӣ будани воситаҳои фиристодашаванда батафриқа низ бошанд. Танҳо бо ҳамин роҳ сарфи масолеҳро ба низом даровардан, сипас кам кардан ва аз ин рӯ, арзиши аслии маҳсулоти хоҷагии қишлоқро арзон намудан мумкин аст. Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба нарх бояд чунин таклифро ба дараҷаи иттифоқӣ ҷасуронатар ба миён гузорад.

Чунон ки аз маълумотҳои овардашуда дида мешавад, арзиши аслии маҳсулот тамоюли қиматшавӣ дорад. Оё аз рӯи арзиши аслии ҳақиқии маҳсулот нархи харидро муқаррар кардан мумкин аст? Мумкин нест. Ҳозир ба арзиши аслӣ на фақат хароҷоти барои ҷамъият зарур, балки хароҷоти ғайриистеҳсолӣ, бисьёр вақт ҳатто хароҷоти ғайрихоҷагиро низ дохил мекунанд, ки онро аз ҳисоби нарх ба ҳеҷ ваҷҳ пардохтан мумкин нест. Ҳангоми муқаррар намудани нарх (масалан, нархи харид) ҳаминро ба асос мегиранд, ки нарх бояд ба корхонаҳои мӯътадил коркунандаи хоҷагии қишлоқ хароҷоти барои ҷамъият зарури истеҳсолот, яъне арзиши аслии нормативии маҳсулотро баргардонад. Нарх вазифаи камхароҷотии худро ба шарте ба ҷо оварда метавонад, ки агар аз муайянкунандаи хароҷоти амалан таркибьёфтаи истеҳсолот ба норматив табдил ёбад ва ин норматив дараҷаи барои ҷамъият ҷоизи хароҷотро инъикос намояд.

Талаби дигар нисбат ба муқаррар намудани нарх ин аст, ки ба хоҷагиҳои мӯътадил коркунанда даромаде таъмин карда шавад, ки барои такрористеҳсоли васеъ, додани андоз ва дигар пардохтҳои ҳатмии давлатӣ, барпо намудани ҳамаи фондҳои муқарраршуда андӯхтани миқдори зарурии маблағ имкон медиҳад. Бинобар ин зарур аст, ки андоза ва қисми дуюми нарх — даромади (фоидаи) соф ва нормативи даромаднокӣ комилан асоснок карда шавад. Даромаднокӣ бояд на фақат барои умуман такрористеҳсоли васеъ, балки барои бо суръати муқарраргардида таъмин кардани такрористеҳсоли васеъ низ кифоя бошад.

Ресурсталабии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ гуногун аст ва ин ресурсҳоро сифатан беҳтар гардондан ва такроран истеҳсол кардан зарур аст. Манбаи асосии такрористеҳсол ва беҳтар гардондани ресурсҳо, махсусан дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ, маблағи аз фурӯши маҳсулоташон мегирифтагии корхонаҳои хоҷагии қишлоқ мебошад. Бинобар ин даромади софе, ки дар нарх таҷассум меёбад, бояд барои афзоиши мӯътадили фондҳои асосӣ ва гардон, беҳтар намудани заминҳои кишти хоҷагии қишлоқ (ба ҷо овардани корҳои мелиоративӣ, ҷӯяккашӣ, тахту ҳамвор кардани замин, чораҳои зидди фарсоиши хок), адои ҳамаи қарзҳои давлат ва барпо намудани фондҳои ҷамъиятӣ кифоя бошад.

Мувофиқи ҳисобу китоби ресурсталабии маҳсулот, ки Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон дар асоси маълумотҳои миёнаи бисьёрсола гузаронидааст, ресурсталабии як центнер пахта 125—130 сӯм, сабзавот 19—23 сӯм, картошка 30—35 сӯмро ташкил медиҳад. Нархҳои мавҷудаи хариди бисьёрии ин маҳсулот имкон намедиҳанд, ки такрористеҳсоли васеи ресурсҳои истеҳсолӣ ба амал бароварда шавад. Масалан, нархи ҳақиқии фурӯш нисбат ба нархи ҳисобӣ барои пахта 96,7 фоиз, барои картошка 87,9 фоизро ташкил менамояд. Ҳангоми нархгузорӣ ба ҳисоб гирифтани ресурсталабии маҳсулот имкон медод, ки дараҷаи асоснокии иқтисодии нарх (хусусан нархи харид) баланд бардошта, шароити такрористеҳсол дар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ баробар гардонда шавад.

То вақтҳои охир маҳсулотро аз рӯи нархи чакана асосан муассисаҳои савдо мефурӯхтанд. Аммо дар бозорҳои колхозӣ колхозчиёну коргарон маҳсулоти барзиёди хоҷаги-

ашонро мефурўшанд. Ҳуқуқи корхонаҳои хоҷагии қишлоқ барои дар бозорҳои колхозй ва ярмаркаҳои махсус фурўхтани як қисми маҳсулоти планй (то 30 фоиз) ва зиёда аз план истеҳсолшуда хеле васеъ гардонда шудааст. Бинобар ин савдои чакана ва аз ин рў нархи чакана барои хоҷагии қишлоқ аҳамияти калон пайдо мекунанд.

Системаи мавҷудаи нархҳои чаканаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бисьёр вақт имкон намедиҳад, ки қусури хароҷоти истеҳсолй бароварда шавад. Ширро мисол мегирем. Вай ба корхонаҳои хоҷагии қишлоқ сол то сол қиматтар меафтад. Масалан, дар панҷсолаи ёздаҳум арзиши аслии як литр шир дар колхозу совхозҳо ба ҳисоби миёна 35 тин, соли 1986-ум бошад, 37 тинро ташкил намуд. Аммо вай дар магазин 28 тинй, яъне назар ба арзиши аслиаш арзонтар фурўхта мешавад. Танҳо пардохти арзиши аслии шир дар республикаамон ба давлат 26,1 миллион сўм меафтад. Барои он ки колхозу совхозҳо ва дигар корхонаҳои ширистеҳсолкунандаи хоҷагии қишлоқ дар шароити ҳисоби хоҷагй, худхароҷотбарорй ва худмаблағгаъминкунй кор кунанд, ба онҳо лозим аст на фақат қусури ин хароҷотро бароранд, балки ба андозае фоида гиранд, ки барои ба амал баровардани такрористеҳсоли васеъ кифоя бошад. Саволе пайдо мегардад: наход ки арзиши аслии ширро арзон кардан мумкин набошад? Мумкин аст.

Агар аз ҳар сар модагов соле 3500 килограмм шир мегирифтем, 222,6 ҳазор тонна шири иловагй ба даст овардан мумкин мебуд. Дар сурати муттасил камхарҷ гардондани истеҳсоли шир арзиши аслии як литри он 21 тинро ташкил медод. Онгоҳ нархҳои чаканаи таркибьёфта даромаднокиро таъмин карда метавонистанд.

Ҳозир дар матбуот масъалаҳои нархгузорй ба маҳсулоти озуқа васеъ муҳокима мешаванд. Аксарияти мутлақи иштирокчиёни муҳокима ба хулоса меоянд, ки ҳангоми фурўши молҳои озуқавй дотацияи давлатиро барҳам додан зарур аст. Онҳо дуруст мешуморанд, ки дотацияҳо рўҳияи тайёрхўриро ба вуҷуд оварда, ба афзудани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, арзон гардидани арзиши аслии он ва хоҷагидории басарфа мусоидат намекунанд.

Аз арзиши аслй ҷудо кардани нарх ва ба корхонаву хоҷагиҳои истеҳсолкунандаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ноҳақ таъмин намудани фоида низ номатлуб аст. Зимнан, чунин ҳодиса ҷой дорад. Масалан, арзиши аслии миёнаи солонаи як центнер картошка дар колхозу совхозҳои республика дар солҳои 1981—1985-ум 18,6 сўм, соли 1986 бошад, 18,5 сўмро ташкил дод. Фоидаи нормативии як центнер картошка, ки дар нарх таҷассум меёбад, ҳатто дар арзиши аслии ҳақиқии картошка 6—7 сўмро ташкил медиҳад. Аз ин рў нархи чаканаро барои ҳар килограмм 25—26 тин муқаррар кардан мумкин аст. Аммо колхозу совхозҳо онро дар ярмаркаҳо 35—40 тинй фурўхтанд. Солҳои 1981—1985 арзиши аслии як центнер ангур дар колхозу совхозҳо 212 сўм, соли 1986-ум 253 сўмро ташкил дод. Агар ба арзиши аслй фоидаи нормативй илова карда шавад, 354 сўмро ташкил медиҳад, яъне ҳар центнер ангурро 354 сўмй фурўхта, даромади зарурй гирифтан мумкин буд. Вале нархҳо дар магазинҳои кооперативй ва ярмаркаҳо соли 1987 аз як сўм паст набуданд. Албатта, кооперацияи матлубот (барои кашондану нигоҳ доштани маҳсулот ва зарф) хароҷоти иловагй дорад, ки қусури он аз ҳисоби нарх бароварда мешавад. Бо вуҷуди ин, агар кооперацияи матлубот ҳар килограмми ангурро 35—40 тинй харида бошад, пас вай набояд онро аз 50—55 тин қимат фурўшад. Ҳозир чй ҳодиса рух дода истодааст? Ҳам колхозу совхозҳо ва ҳам кооперацияи матлубот нархи бозорро ба назар мегиранд. Агар дар бозор нархи як килограмм ангур як сўм бошад, пас кооперацияи матлубот аз он каме пасттар нарх монда, масалан, 95 тинй мефурўшад. Нархҳо худсарона, бе ягон асос муқаррар карда мешаванд.

Дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи роҳҳои асосии бозсозии системаи нархгузорй дар шароити механизми нави хоҷагй» дар ин бобат гуфта шудааст: «Истифодаи механизми нархгузорй барои беасос баланд кардани нарх ва аз тарафи иттиҳодияю корхонаҳо ва ташкилотҳо гирифтани фоидае (даромаде), ки бо саҳми воқеии коллективҳои меҳнатй ба натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти хоҷагии онҳо алоқаманд нест, нораво дониста шавад». Зимнан, Комитети давлатии СССР оид ба нарх ва органҳои маҳаллии онҳо, инчунин Советҳои маҳаллии депутатҳои халқй вазифадор карда шудаанд, ки ба нарх назорат кунанд ва дар мавриди зарурй нархҳои аз ҷиҳати иқтисодй асоснок карданашударо, ки вазорату идораҳо, иттиҳодияю корхонаҳо тасдиқ кардаанд, бекор намуда, дар мавриди вайрон кардани интизоми давлатии нарх мувофиқи Қонуни СССР дар бораи корхонаи давлатй ҷазои иқтисодиро ба кор баранд.

Мо дар мақолаи мазкур танҳо баъзе ҷиҳатҳои нархгузориро ба маҳсулоти хоҷагии қишлоқ баррасй кардем. Ин, албатта, чунин маънй надорад, ки масъалаҳои такомулоти системаи нарх пурра ҳал шудаанд. Онҳо бағоят бисьёранд. Шубҳае нест, ки ҳамаи онҳо дар ниҳояти кор ҳал мегарданд, вале муҳим аст, ки роҳҳои ҳалли онҳо аз ҳоло ҷустуҷў карда шаванд.

**И. АСРОРОВ,**
**доктори илми иқтисодй.**

# КӢ ТАЙЁР АСТ?

## *Оиди ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани хоҷагии қишлоқ*

**Г. КУРЦЕР,**
**Г. СТАМОВ,**
*номзадҳои илми иқтисодӣ*

**ДИГАРГУНСОЗИҲОИ РЕВОЛЮЦИОНИИ ТАМОМИ ҶАБҲАҲОИ ҲАЕТИ ҶАМЪИЯТИ СОВЕТӢ, КИ НАТИҶАҲОИ МАРҲАЛАИ АВВАЛИ ОНҲОРО КОНФЕРЕНЦИЯИ XIX УМУМИИТТИФОҚИИ ПАРТИЯВӢ ҶАМЪБАСТ МЕКУНАД, ВАЗИФАҲОИ ТАЪХИРНОПАЗИРРО БА МИЕН ГУЗОШТАНД. ИН ВАЗИФАҲОРО ИҶРО НАКАРДА, ПЕШ РАФТАН ИМКОННОПАЗИР АСТ. ДАР СОҲАИ ИҚТИСОДӢ ЯКЕ АЗ ИН ВАЗИФАҲО БА ҲИСОБИ ХОҶАГӢ ВА ХУДМАБЛАҒТАЪМИНКУНӢ ГУЗАРОНДАНИ СОҲАҲОИ ХОҶАГИИ ХАЛҚ МЕБОШАД.**

ДАР Тоҷикистон ин вазифа барои хоҷагии қишлоқ — ҷузъи асосии комплекси агросаноатии республика, ки қариб нисфи маҳсулоти умумии ҷамъиятиро мебарорад, вазифаи мураккабтарин мебошад. Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти республика сектори аграрӣ дар хоҷагии халқ аҳамияти бештаре дорад, зеро суръати индустриконии он ба дараҷае, ки барои куллан тағьир додани структураи соҳавии тамоми хоҷагии халқ зарур аст, ҳанӯз нарасидааст. То ҳол аз се ду қисми сокинон бо хоҷагии қишлоқ зич алоқаманд буда, аз ҷиҳати иқтисодӣ пурра ба он вобастаанд. Аз ин рӯ, афзун намудани самараи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ дар асоси ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ, ба худмаблағтаъминкунӣ гузарондани колхозу совхозҳо ба манфиатҳои аксарияти аҳолии республика дахл менамояд.

Аз тарафи дигар, тараққии афзалиятноки пахтакорӣ боиси нисбатан зудтар ба охир расидани ресурсҳои самарабахши заминҳои кишти он дар водиҳо гардид. Зимни суръати дар мамлакат баландтарини афзоиши аҳолӣ норасоии заминҳои обьёришаванда торафт бештар ҳис карда мешавад. Қисми озуқаворни комплекси агросаноатӣ низ зарар дид, зеро камчинии замин маҷбур кард, ки он дар доираи танзими қатъии тахсиси пахтакорӣ тараққӣ дода шавад. Аз нав тақсимкунии до-

хилиреспубликавии ресурсҳои озуқаворӣ низ мураккаб гардид. Ҳар сол ба ҳисоби миёна аҳолӣ 130 ҳазор нафар меафзояд, ки 72 фоизи онро сокинони деҳот ташкил медиҳанд. Дар шароите, ки замини обьёришаванда ба ҳар сари аҳолӣ мунтазам кам мешавад, чунин вазъияти демографӣ бинобар босуръат афзудани истеъмоли озуқаворӣ бевосита дар деҳот тамоюли камшавии хусусияти молии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқро ба вуҷуд меоварад.

Қам будани ресурсҳои замини водиҳо тараққиёти минбаъдаи пахтакориро маҳдуд намуд, ки ин боиси суст гардидани суръати тараққии тамоми хоҷагии қишлоқ ва кам шудани боздеҳи иқтисодии неруи истеҳсолии соҳа гардид. Агар дар панҷсолаи нӯҳум суръати тараққии соҳа соле ба ҳисоби миёна 6 фоиз бошад, пас дар панҷсолаи даҳум 3,6 фоиз ва дар панҷсолаи ёздаҳуми ҳамагӣ 1,6 фоизро ташкил дод. Афзоиши маҳсулоти умумӣ ба ҳар сӯми сарфшуда дар панҷсолаҳои мазкур мувофиқан 0,26; 0,17 ва 0,06 сӯмро ташкил кард ва боздеҳи фонд қариб чор баробар кам шуд.

Ҳамаи ин ба иқтисодиёти хоҷагиҳо таъсири манфӣ расонд. Ҳоло ҳар панҷумин хоҷагӣ солро бо зиён ба охир мерасонад, даромаднокии ҳамин қадар хоҷагиҳо аз 10 фоиз камтар аст. Ба ибораи дигар, аз панҷ ду қисми корхонаҳои хоҷагии қишлоқи республика фақат чорьяки тамоми маҳсулоти фурӯхташавандаро истеҳсол намуда, дар шароите кор мекунанд, ки барои такрористеҳсоли васеъ имконият намедиҳад. Дар чорабиниҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ мустаҳкам кардани хоҷагиҳои ақибмонда то ба қарибиҳо диққати асосӣ ба ҷорӣ намудани ҳар гуна иловапулиҳо дода мешуд. Ҳангоми тақсимоти маблағ ва ресурсҳои моддӣ идеяи тараққии афзалиятноки пахтакорӣ ғолиб меомад.

Гуфтан мумкин нест, ки дар республика нуқтаи назари дигари оиди тараққиёти хоҷагии қишлоқ мавҷуд набуд. Концепцияи тезондани суръати тараққиёти хоҷагии қишлоқ дар асоси амиқ гардондани тахсиси он ва оқилона ҷой гирондани истеҳсолот ҳанӯз дар миёнаи солҳои ҳафтодум кор карда баромада шуда буд. Вай дар Тоҷикистон зуд барпо кардани соҳаи дуюми калони тахсиси хоҷагии қишлоқ — боғу токпарварӣ, дар назди шаҳр ташкил намудани хоҷагии боэътимоди оид ба истеҳсоли сабзавоту ширро, ки дорои базаи худии картошкакорӣ мебошад, пешбинӣ мекард. Аммо фақат соли гузашта программаи дарозмӯҳлати тараққиёти комплексии боғу токпарварӣ, ба обороти интенсивӣ дохил намудани 100 ҳазор гектар заминҳои асосан доманаҳои кӯҳ ва дар онҳо ташкил намудани даҳҳо совхозҳои нави боғу токпарварӣ қабул карда шуд. Тезондани тараққиёти ин соҳаҳои сердаромад барои тараққии босуръати иқтисодиёти пеш аз ҳама совхозҳои кӯҳистон замина фароҳам меоварад. Вале татбиқи программаи мазкур вақтро тақозо мекунад.

ҲОЛАТИ иқтисодии умуман истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи республикаро баррасӣ намуда, дар назар бояд дошт, ки махсусан дар минтақаҳои кӯҳистон вазъияти номусоид ба амал омадааст. Ин оқибати ба эътибор нагирифтани яке аз нуктаҳои асосии концепцияи афзун гардондани самараи хоҷагии қишлоқи РСС Тоҷикистон — зарурати дар баробари соҳаҳои сердаромади растанипарварӣ тараққӣ додани чорводорӣ мебошад. Ҳаҷми майдони кишти зироатҳои хӯроки чорво дар системаи киштгардон омили маҳдудкунандаи тараққиёти чорводорӣ гардида истодааст. Чорводорӣ, ба ғайр аз гӯсфандпарварӣ ва минтақаи маҳдуди чорвопарварии махсусгардида барои истеҳсоли гӯшт, мавкеи асосиро ишғол намекунад. Вай фақат ба пахтакорӣ, сабзаводкорӣ, картошкакорӣ ё дигар соҳаи зироат вобаста карда шудааст.

Ин тобеияти соҳавии аз ҷиҳати технологӣ алоқамандшуда дар сиёсати баплангирии зироат дар водиҳо асосан ба назар гирифта мешавад. Дар хусуси минтақаҳои кӯҳистон ҳаминро бояд гуфт, ки ба эъти-

бор нагирифтани принципи мазкур ва афзалтар донистани чорводорӣ, ки сабаби сустии базаи хӯроки онро шароити объективии табиию иқлимӣ муайян менамояд, боиси ноустувории иқтисодии хоҷагиҳо ва дар ҳама ҷо камдаромаду зиёновар шудани онҳо мегардад. Вазни асосии қиёсиро дар структураи истеҳсолот парвариши чорво барои гӯшт ташкил медиҳад, ки усулҳои экстенсивии тараққиёти он ба хоҷагиҳо фоида набахшиданд. Дар солҳои 60 — 70-ум дар аксарияти районҳои кӯҳистон колхозҳои камқувват ба совхозҳо табдил дода шуданд. Аммо ин тадбир натиҷаи дилхоҳ набахшид, зеро диққати асосӣ ба чорводорӣ дода мешуд, ки он зиёновар буд. Дар айни ҳол дигар имкониятҳон тараққиёти совхозҳои ташкильёбанда ба назар гирифта нашудаанд. Аз ин рӯ онҳо ба иттиҳодияҳои махсуси чорвопарварии «Живпром» ва «Овцепром», ки пеш аз ҳама ба афзоиши маҳсулоти соҳаҳои асосии худ манфиатдор буданд, тобеъ карда мешуданд. Аз ҳисоби давлат беподош гирифтани маблағҳои калон ва дар ҳамин асос ба вуҷуд омадани рӯҳияи тайёрхӯрӣ боиси пурзӯр шудани амали механизми харочот гардид.

Кӯшиши ба зиммаи хоҷагиҳои кӯҳистон бор кардани плани фурӯши шир дар сурати мавҷуд набудани шароити объективии парвариши чорвои ширдеҳи фоидаовар иқтисодиёти ин хоҷагиҳоро хеле суст кард. Дар совхозҳои кӯҳистон, масалан, дар минтақаҳои Ғарму Кӯлоб, зиёни истеҳсоли шир ба ҳисоби миёна аз 16 фоиз ҳам зиёд аст, хоҷагиҳо аз фурӯши шир ба давлат 2,4 миллион сӯм зарар мебинанд. Дар хоҷагиҳои алоҳидаи республика арзиши аслии шир назар ба нархи хариди он 2 — 3 баробар зиёд аст. Дар совхозҳои «Язғулом» (ВАБК) ва ба номи Ҳасан (райони Ленин) арзиши аслии як центнер шир 80 сӯм, дар совхози «Самсолиқ» (райони Ғарм) 63, дар колхози ба номи Энгельс (райони Айнӣ) 59 сӯмро ташкил медиҳад. Вазъияти истеҳсоли шир дар даҳҳо хоҷагиҳои кӯҳистон ҳамин гуна аст.

Дар доманаи кӯҳҳои Кӯлоб, ки минтақаи анъанавии парвариши чорво барои гӯшт мебошад, вазни қиёсии хариди шири истеҳсолаш зиёновар 36 фоизи ҳаҷми умумии онро дар вилоят ташкил медиҳад. Ҳол он ки аз фурӯши шир озод кардани иттиҳодияи таҷрибавии агросаноатии барои истеҳсоли гӯшт тахсисшудаи «Ховалинг» имкон дод, ки панҷ совхози райони Ховалинг харочоти чорвопарвариро худаш барорад. Дар райони ҳамсояи он — райони Ленинград, ки низ ба минтақаи парвариши чорво барои гӯшт дохил мешавад, зӯран ба истеҳсоли шир тахсис гардондани як қатор совхозҳо боиси 23 фоиз зиёновар шудани тамоми соҳа гардид.

Бе назардошти имкониятҳои хоҷагиҳои кӯҳистон ба нақша гирифтани хариди гӯшт низ ба иқтисодиёти онҳо зарари калон мерасонад. Масалан, колхозҳои райони Айнӣ бинобар хеле маҳдуд будани базаи худии хӯроки чорво соли 1986 ҳамагӣ 357 тонна гӯшти гов истеҳсол карданду вале ба давлат мувофиқи план 1157 тонна ё ки 800 тонна зиёд гӯшт фурӯхтанд. Барои иҷро кардани планҳои ғайриреалӣ хоҷагиҳо маҷбур мешаванд, ки аз аҳолӣ назар ба оне, ки дар фермаҳои худашон парво мекунанд, се баробар зиёд чорво харанд. Бинобар ин арзиши аслии як центнер гӯшти гов ба ҳисоби миёна дар район 530 сӯмро ташкил дод. Колхозчиён қусури зиёни чорводориро аз ҳисоби даромади тамокупарварӣ ва боғдорӣ мебароранд. Мутаассифона, чунин амалияи планкашии худсарона дар ҳамаи минтақаҳои кӯҳистон паҳн шудааст. Аз ин на фақат колхозу совхозҳо, балки бюҷети давлатӣ низ зарар мебинанд, зеро афзоиши ҳаҷми харид боиси афзоиши дотацияи давлатӣ мегардад.

Сабаби дер вақт боқӣ мондани структураи бесамараи хоҷагии қишлоқ дар аксарияти районҳои кӯҳистон пеш аз ҳама дар он аст, ки дар шароити истеҳсолоти совхозҳо ин структураро қариб пурра сиёсати хоҷагии органҳои болоии идоракунӣ муайян менамуд. Органҳои болоии идоракунӣ бошад, фақат ғами зиёд кардани нишондиҳандаҳои умумиро

мехўрданд. Дар натиҷа совхозҳо аз имконияти интихоби роҳи бештар оқилонаи тахсис, ки ба шароити табиии маҳал мувофиқ бошад, маҳрум мешуданд. Органҳое, ки ба ташаккули планҳо ҷавобгар буданд, барои натиҷаҳои иқтисодии истеҳсолоти зиёновар масъул набуданд. Моҳияти механизми кўҳнаи бюрократии идоракунии хоҷагӣ дар ҳамин зоҳир гардид.

Дар ҳама ҷо саросемавор ба совхозҳо табдил додани колхозҳо, баҳои зарурӣ надодан ба ролу аҳамияти кооперацияи истеҳсолӣ, ба мустақилии иқтисодӣ ва хоҷагидории озодона, ки ба колхозҳо хос аст, оқибати бевоситаи усулҳои маъмурию фармондиҳии идоракунӣ буд. Чи тавре амалия исбот кард, дар он ҷое, ки колхозҳои кўҳистон боқӣ монданд, худ роҳи тараққӣ додани соҳаҳои сердаромадро дарьёфтанд ва иқтисодиёти онҳо назар ба иқтисодиёти совхозҳои минтақаи наздикўҳӣ ва кўҳистон хеле мустаҳкам аст. Масалан, дар райони Панҷакент даромаднокии тамоми колхозҳо ба 16 фоиз, дар соҳаи боғдорӣ ба 73 фоиз мерасад.

СОҲАҲОИ самарабахш асоси даромаднокии истеҳсолоти ҳамаи совхозҳои доманаҳои кўҳ ва кўҳистон шуда метавонанд. Вале дар давоми солҳои зиёд ҷои зиёни хоҷагиҳоро пур кардани давлат дар кадрҳо рўҳияи тайёрхўриро парварида, онҳоро ҳам дар хоҷагиҳо, ҳам дар районҳо ва ҳам дар зинаҳои болотари идоракунӣ ба ташаббускорӣ ва хоҷагидории оқилона водор намекард. Сабаби чунин факт низ дар ҳамин аст, ки соли 1986 аз 105 хоҷагии зиёновар 96-тоашро совхозҳо ташкил медоданд ва 72 фоизи онҳо дар районҳои кўҳистон воқеъ шудаанд. Дараҷаи даромаднокии ҳар сеюмин совхоз (аз 144 совхоз) 10 фоизро ташкил медиҳад ва онҳо аслан фақат барои баровардани хароҷоти худ кор мекунанд. Чунин аҳвол кайҳо боз давом дорад.

Аз ин рў, аксарияти совхозҳо, яъне бештар аз 80 фоизи совхозҳои кўҳистон, барои гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ тайёр нестанд. Зеро **барои фаъолияти бомуваффақияти ҳисоби хоҷагӣ, ки кори мўътадили танҳо соҳаи истеҳсолиро таъмин менамояд, дараҷаи даромаднокиро камаш ба 25 фоиз ва барои иҷрои маҷмўи вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ба 40 фоиз расондан лозим аст.** Ҳоло вазъияти иқтисодии фақат 76 хоҷагӣ ё худ 15 фоизи ҳамаи совхозҳо, колхозҳо ва муассисаҳои байнихоҷагӣ хуб буда, дараҷаи даромаднокии онҳо беш аз 40 фоизро ташкил медиҳад. Дараҷаи даромаднокии ҳамагӣ 145 хоҷагии республика ё худ нисфи колхозҳо ва фақат панҷьяки совхозҳо 25 фоизро ташкил менамояд. Саволе ба миён меояд: бо хоҷагиҳои боқимонда чӣ бояд кард? Охир ҳамаи онҳо соли оянда бояд ба худмаблағтаъминкунӣ гузаранд. 40 фоизи хоҷагиҳо, ки хароҷоти истеҳсолии худро баровардa наметавонанд ё базўр баровардa, дар ҳолати кризис мебошанд, таҳлили конкретии сабабҳои вазъияти бади иқтисодиро тақозо мекунанд. Бештар аз 130 хоҷагӣ, ки дараҷаи даромаднокиашон аз 100 то 25 фоиз аст, барои ба амал баровардани такрористеҳсоли васеъ маблағу воситаҳои кофӣ надоранд.

Албатта, дар ин хоҷагиҳо ба ҳисоб гирифтани захираҳои тараққиёти соҳаҳои сердаромад, ба обороти хоҷагӣ ҷалб намудани ресурсҳои иловагии замин, татбиқи технологияҳои интенсивӣ ва дигар тадбирҳо, ки барои қатъиян тараққӣ додани иқтисодиёти онҳо аҳамияти калон доранд, хеле муҳим аст. Дар асоси ҷорӣ кардани механизми нави хоҷагӣ ва фаъол гардондани омили инсонӣ бартараф намудани талафот аз бесарусомонию исрофкорӣ, номукаммалии ташкили истеҳсолот, беэътиноӣ ба имкониятҳои муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ва пудрат аҳамияти калон дорад. Ҳоло маҳз ҳамин самтҳои кори иқтисодӣ хеле муҳим буда, имкон медиҳанд, ки самараи фаъолияти хоҷагии совхозу колхозҳои ақибмонда зудтар таъмин намуда, аксарияти онҳо даромаднок гардонда шавад.

Дар бораи натиҷаҳои чунин корҳои таҳлилу таҳқиқ ва ташкилӣ пешравии кори совхози собиқан зиёновари «Қалъаи Дашт»-и райони Файзобод гувоҳӣ медиҳад. Ин ҷо бо ҳамкории олимон пеш аз ҳама захираҳоеро ба ҳисоб гирифтанд, ки беистифода мехобиданд ва оқибати хароҷоти нооқилонаи маблағҳои давлат буданд. Маълум шуд, ки танҳо аз ҳисоби сарфаю сариштаи маблағ хоҷагӣ метавонад бидуни зиёд кардани истеҳсоли маҳсулот даромаднок шавад. Бо мақсади истифода бурдани ин захираҳо оид ба ҷорӣ намудани ҳисоби дохилихоҷагӣ, аз рӯи даромади умумӣ додани музди меҳнат тадбирҳо ба амал бароварда шуданд. Ҷузъҳои истеҳсолӣ мустаҳкам ва шумораи онҳо ду баробар кам карда шуданд. Дар совхоз аз ҳисоби барҳам додани боркашонии бефоида хароҷоти нақлиёт хеле кам карда, аз хизматрасонии пулакии иттиҳодияи райониии механизация ба фермаҳои говҳои дӯшой даст кашиданд. Барои дуруст ба ҳисоб гирифтани истеҳсол ва тақсими хӯроки чорво чораҳо дида, зиёни изолятори райониии чорвои гирифтори касалии бруцеллёзро, ки пештар ба ихтиёри хоҷагӣ дода шуда буд, барҳам доданд. Ҳамаи ин чорабиниҳо соле 200 ҳазор сӯмро сарфа мекунад. Хуллас, баъди солҳои зиёди карахтӣ марҳалаи якуми бозсозии иқтисодиёти совхоз оғоз ёфт.

Корҳои анҷом додашуда соли гузашта баъзе натиҷаҳои мусбат бахшиданд. Совхози «Қалъаи Дашт» солро бомуваффақият ба охир расонда, 144 ҳазор сӯм фоида ба даст овард. Вале қисми зиёди захираҳо ҳанӯз истифода нашудааст ва дар ин бобат соли ҷорӣ бояд соли дигаргунии куллӣ гардад. Ба ин ҳамин чиз мусоидат хоҳад кард, ки ҳамаи бригадаҳои растанипарварӣ ва ҷорводорӣ ба пудрати оилавӣ гузаштанд ва системаи чекӣ бо шакли пешқадами ҳисобу китоб иваз гардид. Акнун ҳисобу китоби байниҳамдигарӣ бо пулҳои шартӣ ба ҷо оварда мешавад ва ин барои коргарон бештар фаҳмо ва муфид мебошад. Барои ба обороти хоҷагӣ дохил кардани ресурсҳои иловагии замин қитъаҳои бекорхобида ва ноқулай ба пудрати иҷоравӣ дода мешаванд. Ҳоло захираҳои зиёд, аз ҷумла хароҷоти бесамараи амортизацияи фондҳои асосии бекорхобида ба ҳисоб гирифта, барои беҳтар намудани фурӯши 30 фоизи маҳсулоти иловагӣ ва дар план муайяншуда чораҳо дида мешаванд. Ҳамаи ин имкон медиҳад, ки то охири сол тақрибан 400 ҳазор сӯм фоида ба даст оварда, аз дотацияи давлат даст кашида шавад. Соли 1989 бошад, совхоз метавонад дараҷаи даромаднокиашро ба 25 фоиз расонда, ба худмаблағтаъминкунӣ гузарад. Аммо барои чунин бозсозии куллӣ ҷидду ҷаҳди як худи совхоз кофӣ нест. Лозим аст, ки мустақилияти пурраи хоҷагию амрдиҳии он таъмин карда шавад, чунон ки инро Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ тақозо менамояд.

Мо дар бораи ин хоҷагӣ бесабаб муфассал сухан нарондем. Мисоли ин совхоз нишон медиҳад, ки агар ба муқобили исрофкорӣ бо воситаҳои механизми нави хоҷагӣ суботкорона мубориза бурда шавад, дар мӯҳлати нисбатан кӯтоҳ танҳо бо чораҳои ташкилию иқтисодӣ зиёноварии совхозҳои кӯҳистонро барҳам додан мумкин аст. Маҳз ҳамин роҳ дар марҳалаи ҳозира шарти зарурии тайёр кардани хоҷагиҳо барои гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ мебошад.

ҲОЛО дар республика бисьёр совхозу колхозҳое ҳастанд, ки ба тарзи нав кор мекунанд. Соли гузашта 24 хоҷагии собиқ зиёновар даромаднок шуд. Ин, бешубҳа, натиҷаи пурзӯр шудани диққати органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ ба ҳалли проблемаҳои иқтисодии онҳо мебошад. Вале корҳои анҷомдодашуда барои қатъиян тағйир ёфтани вазъияти номӯътадили истеҳсолоти совхозҳо комилан нокофианд. Пеш аз ҳама усулҳои кӯҳнаи корро пурра барҳам додан лозим. Амалияи ба хоҷагиҳои ақибмонда вобаста кардани намояндагон, ки роли худро бо рафтуомади кӯтоҳмуддат маҳдуд менамоянд, гумон аст, ки ба пешравии кор ёрӣ расонад. Бо чорабиниҳое, ки аз маъракабозию шиорҳои бе-

ҳудан насиҳатомез ва гоҳо намоишкории ошкоро иборатанд, иваз кардани кори амалии ҳақиқӣ мумкин нест.

Гурӯҳҳои ёрирасоне, ки барои ба худмаблағтаъминкунӣ гузарондани корхонаҳои комплекси агросаноатӣ дар районҳо ва вилоятҳо, инчунин дар республика таҳти роҳбарии органҳои партиявӣ барпо карда шудаанд, вазъияти кори ҳар як хоҷагиро муфассал таҳлил карда, ташаббуси маҳалҳоро дастгирӣ менамоянд ва барои интихоб намудани усулҳои имконпазири тараққӣ додани иқтисодиёти хоҷагиҳо тавсияҳо тайёр мекунанд. Дар айни ҳол ба он диққат дода мешавад, ки ин гурӯҳҳо кори худро дар вазъияти ошкорбаёнӣ ва демократизми пурра, бо иштироки васеи коллективҳои меҳнатӣ дар муҳокима ва ҳалли проблемаҳои бамиёномада ба ҷо оваранд.

Дар асоси танзими нормативии ресурсҳо ва усулҳои ҳисоби хоҷагии кордорӣ барқарор намудани принципҳои пештар вайроншудаи тахсиси минтақавӣ, муносибатҳои айниятдори соҳаи истеҳсолот ва мубодилот барои республика аҳамияти калон дорад. Ҳамаи ин махсусан дар шароити кӯҳсори Тоҷикистон фавқулодда муҳим аст. Аммо роҳҳои ҳалли проблемаҳои тараққиёти хоҷагии қишлоқи республика ҳанӯз муайян карда нашудаанд. Зеро имкониятҳои тараққии иқтисодиёти хоҷагиҳо дар водиҳо, дар минтақаҳои доманаи кӯҳҳо ва баландкӯҳҳо ягона буда наметавонанд. Тафовути калони сифатии ресурсҳои табиӣ водор менамояд, ки на фақат хусусияти иқлими ноҳияҳои алоҳида, балки ҳар хоҷагӣ қатъиян ба назар гирифта шавад.

Чунин муносибат махсусан нисбат ба вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ зарур аст, ки аз се (аз 30 совхоз) ду ҳиссаи совхозҳо зиёновар ва боқимондаашон камдаромад мебошанд. Зимнан, ба онҳо сеяки зиёни ҳамаи хоҷагиҳои кӯҳистон рост меояд. Сабаби ин пеш аз ҳама дар он аст, ки дар совхозҳои Помир заминҳои ба таври интенсивӣ истифодашаванда хеле камчин буда, дар дараҳои сершумор парокандаанд ва ин истифодаи технологияҳои интенсивӣ ва гоҳо воситаҳои оддитарини механизацияро имконнопазир мегардонад. Бинобар ин дар зироат бештар меҳнати дастӣ истифода мешавад, хӯроки чорворо низ дар нишебиҳои кӯҳ дастӣ тайёр мекунанд.

Ташкили бригадавии меҳнат дар чунин шароит одамонро ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат ҳавасманд намекунад, механизми мавҷудаи хароҷот бошад, беасос зиёд намудани фонди музди меҳнат, бепарвоии коркунонро ба натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот ва боварии онҳоро ба он ки давлат ҷои ҳар гуна зиёнро пур мекунад, ба амал меоварад. Дар совхозҳои «Бартанг», «Бадахшон», «Ватан» ва «Мурғоб», ки маҳсулоти умумии онҳо ба ду миллион сӯмина ҳам намерасад, бештар аз 2000 нафар кор мекунанд ва дар амал тамоми маблағи фурӯши маҳсулот барои онҳо сарф мешавад. Дар ин хоҷагиҳо ҳосилнокии меҳнат назар ба умуман совхозҳо 5 баробар кам аст, дар айни ҳол барои ҳар сӯмина маҳсулоти ба дастомада 9 баробар зиёд музд дода мешавад. Совхозҳои Помир, чун қоида, хоҷагиҳои майда мебошанд, арзиши маҳсулоти истеҳсолкардаи ҳар кадомашон каме зиёдтар аз як миллион сӯмро ташкил медиҳад. Ин назар ба ҳаҷми миёнаи совхозҳои республика 2,5 баробар ва назар ба колхозҳо 6 баробар кам аст. Дар айни замон ба ҳар чунин хоҷагии хурд 26 коркуни идора ва дигар коркунони озод ва якҷоя бо аппарати районию вилоятии идоракунӣ бештар аз 30 нафар коркунон рост меоянд. Хароҷот барои музди меҳнати онҳо 2,6 миллион сӯм ё худ аз чор се қисми зиёни умумии соли гузашта овардаи совхозҳоро ташкил менамояд. Зиёни асосиро чорводорӣ меоварад. Масалан, совхози «Язғулом» соле танҳо 13 тонна гӯшти гов ва 45 тонна шир медиҳад, ҳол он ки барои ин 60 ҳазор соат меҳнати як кас ё худ меҳнати 34 нафар коркунон сарф мешавад. Дар сурати технологияи мӯътадил ин миқдор маҳсулотро ду-се чорвопарвар истеҳсол карда метавонад.

ВАЗЪИЯТИ тамоман ғайриқаноатбахши чорводории ҷамъиятӣ дар Помир ҳодисаи умумӣ гардидааст. Чунин вазъият на фақат дар соҳаи чорводорӣ вуҷуд дорад. Саволе ба миён меояд: дар сурате, ки дар аксарияти хоҷагиҳо вазни чорво дар як шабонарӯз аз 200 грамм зиёд намешавад ва шири ҳар сар модагов соле 1000 килограмм, ҳосили ғаллаи ҳар гектар 5 — 10, картошка 100 — 180, мева 10 — 30 центнерро ташкил медиҳад, оё нигоҳ доштани шумораи зиёди агрономҳо, зоотехникҳо, инженерон ва коркунони идора, ки музди калон мегиранд, дуруст аст? Ҳол он ки деҳқонон бе ҳеҷ гуна илм ва ёрии мутахассисон дар хоҷагии худ чандин баробар зиёд маҳсулоти чорво ва ҳосили зироат ба даст меоваранд. Барои ба худмаблағтаъминкунӣ гузарондани ҳамаи хоҷагиҳо вазъияти дар совхозҳои ВАБК ба амал омадаро дарку мулоҳиза намуда, шаклу усулҳои хоҷагидориро тағйир додан зарур аст. Ба ақидаи мо, пеш аз ҳама масъалаи ҳаҷми оқилонаи совхозҳои минтақаи баландкӯҳ ва асоснок будани ташкили дохилихоҷагии истеҳсолотро баррасӣ кардан даркор. Ба ин масъалаҳо бо меъёри муқаррарӣ муносибат кардан мумкин нест. Аз қитъаҳои хурд иборат будани заминҳои кишт идоракунии мутамаркази истеҳсолотро хеле душвор мегардонад. Дар ин шароит худи табиат мувофиқи мақсад будани истифодаи пудратӣ гурӯҳҳои хурд, пудрати оилавию фардӣ ва махсусан шакли иҷоравии онро нишон медиҳад.

Мустақилияти ҳисоби хоҷагии звеноҳои пудратӣ идоракуниро oддию арзон карда, структураҳои зиёдатии мобайнии онро худ аз худ истисно менамояд ва барои кооперативонии звеноҳо дар доираи совхози ягона то ба дараҷаи район замина фароҳам месозад. Проблемаи худмаблағтаъминкунии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи ВАБК-ро бо ҳамин роҳ ҳал кардан мумкин аст, зеро худи асоси шартномавӣ бо звеноҳои пудратӣ даромаднокии истеҳсолотро дар назар дорад. Чунин тарзи ташкили кооперативии истеҳсолот барои минтақаҳои дигари кӯҳистон ва доманаҳои кӯҳ низ қобили қабул шуда метавонад. Албатта дар ин сурат тафовути миқьёс ва ҷойгиршавии ресурсҳои заминро, ки барои муайян кардани меъёрҳои беҳтари фаъолияти хоҷагиҳо ва сарҳадҳои территориявии иттиҳодияҳои кооперативӣ заминҳои дигарро фароҳам меоварад, ба назар гирифтан лозим. Аммо дар ҳар ҳолат бояд бозсозии куллии иқтисодии совхозҳо ва колхозҳо, гузариши зудтари онҳо ба роҳи худмаблағтаъминкунӣ таъмин карда шавад. М. С. Горбачёв дар баромадаш дар съезди колхозчиён гуфт: «Қор ба он оид мешавад, ки колхоз ва совхоз дарояндаи наздик бояд аслан кооператив — иттиҳодияи коллективҳои пудратии ҳисоби хоҷагӣ гардад, ки дар асоси шартномаи бо правленияи колхоз ва маъмурияти совхоз имзошаванда амал карда, дар ихтиёри худ замин, фондҳои асосӣ ва оборотӣ дошта, системаҳои пешқадамтарини технологӣ, тарзу усулҳои илман асосноки хоҷагидориро татбиқ менамояд». Ин ҷо диққат ба шарти асосии муваффақияти бозсозӣ — ягонагии шаклҳои нави ташкили меҳнат ва прогресси илму техника ҷалб карда мешавад. Бисьёр хатоҳои ҷорӣ намудани пудрат дар республикаи мо оқибати вайрон кардани ҳамин шарти ҳатмӣ мебошад. Дар натиҷа ба расмиятпарастӣ роҳ дода, бидуни ба назар гирифтани зарурати татбиқи технологияҳои интенсивӣ шаклҳои якхелаи пудрат ҷорӣ карда мешаванд.

Муносибат ба пудрати оилавӣ маҳз ҳамин хел аст. Агар он дар аксарияти соҳаҳо самараи зиёд диҳад, дар пахтакорӣ, ки участкаҳои хурд ба оилаҳо вобаста карда мешаванд, чунин шакли пудрат яклухтии майдони 50—60 гектараи киштро, ки барои таъмини механиконии комплексии истеҳсолот зарур аст, халалдор мекунад. Худи оилаҳо бошанд, аз имконияти истифодаи мустақилонаи воситаҳои асосии механизация маҳрум шуда, дар кори парвариш ва ҷамъоварии дастии ҳосил ба қувваи коргарии ёрирасон табдил меёбанд. Дар чунин шароит маънии пудрат

барбод меравад, зеро оилаҳо ба натиҷаҳои ниҳоии меҳнат таъсир намерасонанд, симои асосии истеҳсолоти ҳозира — механизатор бошад, хӯҷаини замин буда наметавонад.

Беасосии татбиқи ин шакли пудрати оилавиро дар мисоли колхози ба номи Ленини райони Восеъ дидан мумкин аст. Дар он ҷо дар давоми солҳои зиёд майдони кишти пахта ба садҳо оилаҳо тақсим карда мешавад. Аммо ин на ҳосилро зиёд карду на ҳосилнокии меҳнатро, баръакс, ҳисобу китобро душвор гардонд, барои изофанависӣ шароит фароҳам овард. Барои ҳамин тафовути ҳосил дар участкаҳои вобасташуда ду баробар афзуд.

Дар баробари ин дар республика шаклҳои ба муносибатҳои пудратӣ монанд ҳам паҳн мешаванд, ки дар онҳо масъулияти тарафайни истеҳсолӣ ҷой надорад. Масалан, оилаҳое, ки юнучқа ва дигар зироати хӯроки чорво парвариш мекунанд ва истеҳсолу тайёр кардани ин зироатҳо бидуни истифодаи техникаи гуногун имкоинопазир аст, ба ғайр аз механизаторон, ба пудрати иҷоравӣ гузаронда мешаванд. Аз ин рӯ, ин ҷо роли иҷорагир хеле паст мешавад. Ин аз хусуси татбиқи саросемавор ва бемулоҳизаи пудрати иҷоравӣ шаҳодат медиҳад. Пудрати иҷоравӣ дар республика махсусан дар сурати аз худ кардани даҳҳо ҳазор гектар заминҳои бекорхобида, ба иҷора додани чорво, нақлиёт ва техникаи дигари зиёдатӣ ояндаи калон дорад.

Дар хусуси пахтакорӣ бошад, пас, ба фикри мо, шакли бештар мувофиқи пудрат ин пудрати оилавию гурӯҳӣ мебошад, ки дар шароити он истифодаи технологияҳои интенсивӣ имконпазир мешавад ва дар кооператив муттаҳид шудани оилаҳо ва гурӯҳи одамон дар миқёсн колхоз ё совхоз бешубҳа барои афзоиши минбаъдаи самараи хоҷагиҳои пахтакорӣ шароити мусоид муҳайё менамояд.

Дар баробари бозсозии структурии худи колхозу совхозҳо ҳалли проблемаҳои худмаблағтаъминкунӣ дар комплекси агросаноатии республика бо вазифаҳои минбаъда зиёд кардани самараи амали тамоми механизми хоҷагӣ алоқаманд мебошад. Ин махсусан ба ҷорӣ намудани усули аз рӯи нормативҳои ресурсҳо тартиб додани план, танзими нархгузорӣ, ташаккули иттиҳодияҳои территориявии ҳисоби хоҷагии типи комбинатҳо ва фирмаҳои агросаноатӣ, такомули муносибатҳон ҳамдигарӣ дар соҳаи таъминоти моддию техникӣ, хизматрасонии истеҳсолӣ ва таъминоти илмӣ дахл дорад. Ҳамаи ин бояд мазмуни асосии фаъолияти ҳамаи органҳои Комитети давлатии агросаноатии республика ва асоси гузариш ба усулҳои иқтисодии идоракунӣ буда, услуби маъмурию фармонфармоӣ ва бюрократии роҳбариро комилан истисно намояд.

# БОЛҲОРО ҚУВВАТ БОЯД ДОД

Табиат аз азал барои ҳар инсон нақше муайян кардаест, ки ӯ бояд онро дар муддати умри на чандон тӯлонии худ ба амал барорад:

— ба дунёояд;

— ба воя расад;

— илму ҳунар пайдо кунад, то ки баъд ба нафъи ҷамъият бахшад;

— фарзандонашро калон кунад;

— набераҳояшро ба по рост намояд.

Ин нақш аз навиштаи яке аз хонандагони «Правда» иқтибос шуд, ки ӯ дар ҷумлаи бисьёр касон дар ҷавоб ба мақолаи «Рӯҳи зиндаи зан» («Правда», 4 марти с. 1987) ба ҳамаи андешамандон ва дилбохтагони тақдири халқи худ пешниҳод карда буд, ки дар гирди «мизи мудаввар» биншинанду самимона дар бораи он мақоми зан сӯҳбат кунанд, ки ҳоло ӯ дар ҷамъият дорад.

Зотан, аз рӯи эътирофи умум, проблемаи экологияи ҳаёти зан сазовори муҳокимаи муфассал ва ҳамаҷониба аст. Тасодуфӣ нест, ки вақтҳои охир «масъалаи зан» дар саҳифаҳои матбуот ин қадар мавриди таваҷҷӯҳи ҷиддӣ қарор гирифтааст. Барои исботи ин амр фақат зикри чанд мақолаи публицистии имсола, аз қабили: «Мактубҳои модар», «Чӣ ҳол доред, занони азиз?» «Шикори рӯбоҳ» («Правда»), «Бапленгирии оила. Ин кор дар Япония чӣ тавр аст»? («Известия»), «Охир, оилаамон калон аст...» ва «Дар зери зарбаи никотин» («Литературная газета») кифоя мекунад. Феҳристи мақолаҳо ва ҷавобҳо ба онҳоро давом додан мумкин аст — онҳо чӣ дар матбуоти даврагии марказӣ ва чӣ маҳаллӣ зиёданд.

Барои зан муҳайё намудани мақоми бараояш хос ва табиӣ дар ҳаёти имрӯза, на бо маъракаҳо ва чорабиниҳои алоҳида, балки бо системаи тадбирҳои хуб андешидашудаи иқтисодӣ, иҷтимоӣ, ҳуқуқӣ, маърифатӣ, ба вай додани сарогози ҳақиқии маънавиаш, тарбия намудани эҳтироми ҳақиқӣ нисбат ба зан ва дар айни замон дар миқьёси давлат баланд бардоштани обрӯи мард (ҳоло чунин зарурат ҳам ба миён омадааст) — мавзӯи асосии мақолаҳоро ҳамин тавр муайян кардан мумкин аст.

## ЗАН ВА МАРД

Зан-модар, ҳамсар, хоҳар, духтар — ҳамеша дар шуури мо ба сурати соҳибаи хона, ҳофизи қонуни оила муҷассам мегардад. Ӯ ҳам мураббӣ аст ҳам табҳох, ҳам дарзӣ аст ҳам равоншинос ва ҳам хазинадор... Бар зимми ҳамаи ин ӯ узви фаъоли ҷамъият: коргар, арбоби давлатӣ, олим, духтур, муаллим, корманди савдо ҳам мебошад. Дар хусуси баробарҳуқуқӣ гап задан ҳоҷат надорад, комьёбиҳои мо дар ин бобат ба ҳама маълуманд. Роли зан дар ҳаёти истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ пайваста меафзояд. Зани нерӯманд ва боирода самараи пешрафти иҷтимоӣ аст. Ӯ барои худ ҳоло назар ба модаркалону модарони мо бештар сомони фароғат дорад. Ва имкониятҳову ҳуқуқҳояш ҳам кам нестанд. Давлат манфиатҳои занро ҳимоя мекунад. Ба ҳар сурат ин баробарҳуқуқӣ аст ё баробарӣ? «Олиҳаи норинҷӣ» — ин сухан дар бораи зан, дар бораи ҳусну мартабаи ӯ гуфта шудааст, дар бораи он зане гуфта шудааст, ки шоирон ба ӯ асрҳои аср мадҳу сано мехонданд, дар қадамаш сари таъзим фуруд меоварданд, он зане, ки ҳоло дар ҳаёти имрӯзаи мо ӯро дар корҳои асфальтхобонӣ ё кашонидани шпалҳо ё мисрон дар даст фасли зимистон ҳангоми шикастани яххои пиёдаравҳо мебинем. Мувофиқи маълумоти ВЦСПС, соли 1986 дар мамлакат бештар аз 340 ҳазор нафар занон бо кори вазнини ҷисмонӣ машғул буданд. Зиёда аз чор миллион нафар занон дар шароите кор мекунанд, ки он ба маъёру қоидаҳои ҳимояи меҳнат мувофиқ нест.

Вазъияти занони мо назар ба мардон хеле вазнинтар аст ва яке аз бузургтарин проблемаҳои иҷтимоии мо дар ҳамин мебошад.

Табиат мардро барои писар, падар, бародар, шавҳар шудан офаридааст. Ҳар кадоме аз ин мафҳумҳо чӣ маънои амиқе дорад. Ҳимоятгар, такьягоҳ, маслиҳатгар... Ҳайҳот, ки занон инро торафт кам эҳсос мекунанд. Як вазъияти тазоде ба вуҷуд омадааст: мард метавонад хонадор нашавад, фарзанд надошта бошад. Барои ин вай на ягон ҳарос дорад, на эҳтиёҷот, на масъулият. Барои чӣ кор кунад, модоме ки модар мехӯронад. Чаро бояд зан гирад, вақте ки ин қадар занони танҳо ҳастанд... (Аз рӯи маълумотҳои охирин, 15 — 17 млн. нафар занон ва 6—8 млн. нафар мардони танҳо ҳастанд).

«Саломатии миллат аз рӯи муносибат ба зан муайян карда мешавад». Ин мақоли маълум аст.

Ҳар як зан баъд аз кор боз кор дорад. Ва азбаски бисьёр масъалаҳои хизмати маишӣ, хӯроки умумӣ, муассисаҳои томактабии кӯдакон ва ғайра дар ҳолати ҳалношуда (ё на ба андозаи зарурӣ ҳалшуда) боқӣ мемонанд, давомияти ин кори дуюм ихтисор нашуда истодааст. Инак натиҷаи тадқиқоти интихобии буҷети вақти занон, ки дар матбуот чоп шудааст:

— барои сариштаи рӯзгори хона дар рӯзи кор 3 соату 13 дақиқа ва дар рӯзи истироҳат 6 соату 18 дақиқа сарф мешавад;

— вақти кор, хоб, вақти рафту омад ба ҷои кор, хариди маҳсулот ва истифодаи хизмати маиширо аз ҳисоб барорем, 2 соату 24 дақиқа ба ном вақти холӣ мемонад.

Вақти холӣ — ин тамошои барномаҳои телевизион, хондани газетаю журналҳо ва адабиёти бадеӣ, сайругашт ва машғулият бо спорт, рафтан ба театру кино, қабул намудани меҳмон, аёдати хешовандон ва шиносон. Ва дар зимни инҳо — тарбияи кӯдакон, ки ба он, чи тавре ки маълумотҳои ин тадқиқот шаҳодат медиҳанд, ... 17 дақиқа сарф мешавад.

Ҳаёти занон ба тамоми ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъият дахл мекунад ва ба худ таваҷҷӯҳи ниҳоят ҷиддиро талаб мекунад. Дар айни ҳол дигаргуниро ҳам талаб менамояд. Ин возеҳ аст.

«Дар панҷсолаи дувоздаҳум, — гуфта шуд дар съезди XXVII партия, — барои занон ҳарҷониба муқаррар намудани рӯзи нопурраи кор ва ё ҳафтаи кӯтоҳи кор, кор дар хона пешбинӣ шудааст. Мӯҳлати отпуски пулакии занони кӯдакдор барои нигоҳубини кӯдак то ба синни якунимсола расидани вай, инчунин шумораи рӯзҳои пулакӣ дар асnои бемории кӯдак зиёд карда мешавад. Оилаҳои каммаош то 12-солагии кӯдак ёрипулӣ мегиранд. Вазифа гузошта шудааст, ки дар солҳои наздиктарин талаботи аҳолӣ ба муассисаҳои бачагонаи томактабӣ пурра қонеъ кунонда шавад».

Дар Программаи КПСС, ки съезд тасдиқ намуд, навишта шудааст: «КПСС вазифа мегузорад, ки некӯаҳволии мардуми советӣ ба пояи сифатан нав бардошта шавад, чунин дараҷа ва структураи истеъмоли неъматҳои моддӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ таъмин карда шавад, ки онҳо ба мақсадҳои ташаккули шахсияти мутаносибан баркамол ва аз ҷиҳати маънавӣ ғанӣ, муҳайё намудани шароити зарурии пурратар зуҳур ёфтани лаёқат ва истеъдоди одамони советӣ ба манфиати ҷамъият бештар мувофиқат хоҳанд кард».

Дар мамлакати мо занон беш аз 149 миллион нафар, яъне 53 фоизи шумораи умумии аҳолиро ташкил медиҳанд. Дар байни коргарон ва хизматчиён 50,8 фоиз занон мебошанд. Оё дуруст нест, ки на дар сухан, балки дар амал зан мавриди эҳтиром қарор дода шавад, тақдир ва эҳтиёт карда шавад, модоме ки ӯ тарбиятгари кӯдакони асри XXI аст, дар ҷамъият мавқеи ба худаш сазоворեро ишғол намояд, ин барои ҳама матлуб хоҳад буд.

# КӮДАКОН

БАРОИ баҳо додан ба ин ё он ҷамъият аз чӣ мавқеъ бояд амал кард? Барои муайян намудани қобилияти ҳаётии миллат ба нашъунамои ояндаи он чиро дастури амал бояд қарор дод? Барои ин мақсад метавон чунин нишондиҳандаҳои гуногун, аз ҷумла, маҷмӯи маҳсулоти миллӣ, дараҷаи таваллуд, статистикаи ҷиноят, вазъи саломатии рӯҳии одамон ва ғайраро мадди назар гирифт. Вале боз як меъёри дигар ҳам ҳаст: ин ғамхории насли калонсол нисбат ба хурдсолон мебошад» (Иқтибос аз китоби психологи машҳури америкоӣ, профессори университети Корнель Ури Бронфенбреннер).

Ҳамаи онҳое, ки дар бораи оянда фикр мекарданд, дар ҳамаи асрҳову замонҳо ва дар байни ҳамаи халқҳо андешаи худро бештар мутаваҷҷеҳи кӯдакон менамуданд.

«Кӯдакро аз кӯдакиаш бенасиб нагардонед», — мегуфт Жан Жак Руссо. Духтур ва адиби поляк Януш Корчакро саволе мушаввеш месохт: «Чӣ тавр ба болҳо қувват бояд доду аз парвоз накост». Дар соли душвори қаҳтии 1919-ум декрети Совети Комиссарони Халқ дар бораи таъсиси Шӯрои муҳофизати кӯдакон қабул карда шуд. Ба декрет Ленин имзо карда буд. Совети Комиссарони Халқ вазифаи муҳофизат намудани насли наврасро дар айёми пурхатари давраи гузариш, ки бар дӯши ҳокимияти революционӣ гузошта шудааст», ҷиддан хотиррасон менамуд. Бо ғалабаи Октябри Кабир кӯдакон дар Давлати Советӣ як бор ва ба таври абадӣ синфи боимтиёз номида шуда буданд. Ҳоло зарурат ба Шӯрои махсуси муҳофизати кӯдакон аз байн рафтааст. Вале кӯдакон бояд мисли собиқ мавриди муҳофизат бошанд.

Аз падарони майзада, ки бо айби онҳо кӯдакони маъюб ба дуньё меоянд.

Аз модарони гумроҳшуда, ки бо айби онҳо хонаҳои кӯдакон рӯз ба рӯз пур мешаванд.

Аз таъсири зарарноки дин.

Аз нашъамандӣ.

Аз нодуруст фаҳмидани ҳақиқатҳои мо...
« Одам бидуни оина дар даст ба дунъё меояд, — гуфта буд К. Маркс. — Чун дар оина ў дар одами дигар дида мешавад. Ва худро комилан дар олами моддӣ устувор менамояд».

Ҳар дақиқа дар мамлакати мо даҳ кўдак таваллуд мешавад. Мо онҳоро чӣ тавр тарбия мекунем? Онҳо барои ҷамъият чӣ касоне хоҳанд шуд — боиси ифтихор, шўҳрат, оянда? Ё бадбахтии фардои мо?

# ПРОБЛЕМАИ ПРОБЛЕМАҲО

Дар ибтидои соли 1988 шумораи аҳолии Тоҷикистон аз 4 миллиону 968 ҳазор нафар гузашт. Беш аз 2 миллиону 508 ҳазор нафари шумораи умумии аҳолиро занон ташкил медиҳанд. Онҳо гражданинҳои комилҳуқуқи мамлакати Советҳо мебошанд. Ин мақоми онҳо ҳам аз ҷиҳати сиёсӣ ва ҳам ҳуқуқӣ таъмин гардидааст. Қонуни Асосӣ ба онҳо салоҳиятҳои васеъ додааст, ки онҳоро бомуваффақият дар амал татбиқ менамоянд. Аз ҷумлаи занони Тоҷикистон

16 нафар депутати Совети Олии СССР (интихоботи с. 1984),

126 нафар депутати Совети Олии республика (интихоботи с. 1985),

беш аз 14 ҳазор нафар депутати Советҳои маҳаллӣ (интихоботи с. 1987), зиёда аз 126 ҳазор мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус,

беш аз 3600 нафар корманди илмӣ, аз ҷумла зиёда аз 30 нафар занон дорои унвони илмии академик, аъзои ҳақиқӣ, аъзокорреспондент, профессор мебошанд. Чун дар тамоми мамлакат онҳо — коргарон ва хизматчиёни соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ, арбобони маданиятанд. Ҳамаи он чизе ки умуман дар бораи мақоми зан гуфта шудааст, ба занони республикаи мо ҳам дахл дорад. Вале дар ин ҷо масъалаҳои дорои хусусияти минтақавӣ ҳам мавҷуданд, ки вазъиятро печидатар месозанд: серфарзанд будани оилаҳо ва афзалияти мардуми деҳот.

Дар паси ин чӣ нуҳуфтааст?

**Аз мусоҳиба бо котиби Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон Адолат Темуровна ҚОСИМОВА:**

— Андаке беш аз як сол аст, ки ман ба шўрои республикавии занон сарварӣ мекунам. Қори он барои инкишоф додани фаъолии гражданӣ ва иҷтимоии занон, такмили муҳофизати модарону кўдакон, мустаҳкам намудани оила, бартараф кардани урфу одатҳои динӣ нисбат ба зан бо назардошти хусусиятҳои маҳаллӣ нигаронида шудааст.

Аъзоёни шўрои занони республика ба шўроҳои занон дар маҳалҳо ёрии методӣ ва амалӣ расонида, дар назди аҳли ҷамъияти занон бо лекцияю сўҳбатҳо баромад мекунанд, тадкиқоти шароити меҳнат ва маишати занонро мегузаронанд. Қори оид ба таъсиси клубҳои занон мувофиқи майлу хоҳиши онҳо вусъат дода, шаклҳои индивидуалии кор бо занон истифода бурда мешаванд. Ҷиҳати хеле муҳими фаъолияти шўроҳои занони республика мусоидат кардан барои васеъ ҷалб шудани занон ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ мебошад. Маълум аст, ки аз ҷумлаи 234 ҳазор нафар аҳолии қобили меҳнати республика, ки дар соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул нестанд, 219 ҳазор нафарашонро занон ташкнл медиҳанд. Зиёда аз 77 фоизи онҳое, ки кор намекунанд, дар деҳот зиндагӣ мекунанд.

Яке аз сабабҳои бо кори ҷамъиятӣ машғул набудани занон серфарзандӣ мебошад: дар деҳот, маъмулан, оилаҳо на камтар аз ҳафтнафарӣ фарзанд доранд. Зимнан, дар районҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрии мо маҳдудияти соҳаи истифодаи меҳнати занон вуҷуд дорад, дар бобати таъминот бо муассисаҳои кўдакони синни томактабӣ ҳам ақибмонии калон мавҷуд аст — Тоҷикистон бо дараҷаи баланди таваллуд дар мамлакат аз бобати таъмин будан бо муассисаҳои кўдакона ҷои охиринро ишғол менамояд. Мардон ҳам аксаран роли занонро бо доираи вазифаҳои оилавӣ-маишӣ маҳдуд мекунанд, ба занон дилу нодилон нҷозат медиҳанд, ки дар корҳои ҷамъиятӣ иштирок намоянд. Проблемаи бартараф намудани урфу одатҳои динӣ ва патриархалӣ ннсбат ба зан, мутаассифона, боқӣ мемонад. Ба ин боз илова кардан лозим аст, ки дар деҳот аксар вактҳо, ҳатто дар сурати фаро расидани айёми истироҳат ҳам ҷои рафтан нест: ҳолати бади клубҳои мо маълум аст, дар бисьёр қишлоқҳо клубҳо тамоман вуҷуд надоранд.

Мо дар назди худ мақсад гузоштем, ки ба ҳаёти занони деҳот бештар ворид шавем. Ба ҳар як узви шӯрои занони республика ва фаъолонамон районеро вобаста намудем, зуд-зуд ба маҳалҳо рафта меоем.

Манзараи андӯҳборе пеши назар меояд!... Зани бистучорсола аллакай модари панҷ кӯдак аст. Оилаҳое кам нестанд, ки дар онҳо кӯдаки сездаҳум, понздаҳум таваллуд шудааст. Дар чашмони ин модарону кӯдакон шарорае дида намешавад. Ба меҳмонхона «соҳибаи хона» фақат барои рӯбучин медарояд. Занон ба назди духтурон намераванд — фурсат надоранд, дигар ин ки духтурон ҳам намерасанд. Занон тухму ширро аз магазин мехаранд. Замини наздиҳавлӣ доранд, вале дар он бештар дарахтони мева парвариш менамоянд, то ҳосили онро дар бозор бифурӯшанд. Гӯсолаю гӯсфандро ҳам барои фурӯш нигоҳ медоранд. Хуб мебуд, ки агар пули инҳо барои оила сарф шавад, вале ин тавр не. Фақат сардори оила худро хуб ҳис мекунад: дар тан костюми аъло, кулоҳ дар сар ва мошинсавор. Баъзеҳо, мутаассифона, оилаи дуюм ҳам доранд...

Боз як ҷиҳати масъала ҳаст, ки моро хеле ба ташвиш мегузорад, ин фавтн зиёди кӯдакон ва модарон аст. Чи тавр шуд, ки дар остонаи дуҳазорумин сол чунин ҳолат ба амал омад.

Хеле бисьёр занон мубталои касалии камхунӣ ҳастанд. Албатта, ин ҷо бамаврид аст аз оқибатҳои шароити барои саломатӣ зарароварии кор, ки бо парвариши пахта ва хусусан тамоку вобаста аст, гуфта шавад: охир пӯшида нест, ки кори ҳам ину ҳам он асосан ба дӯши занон ва кӯдакон аст. Дар натиҷа ҳоло мо статистикаи андӯҳовар дорем: қариб 70 фоизи занони деҳоте, ки он ҷо тамоку парвариш мешавад, ба касалии камхунӣ гирифторанд. Ҳамаи инҳо проблемаҳои иҷтимоӣ, иқтисодӣ, экологӣ мебошанд ва онҳо бояд ҳал карда шаванд.

**Саъднисо Ҳафизовна ҲАКИМОВА, аъзо-корреспонденти АИТ СССР, Ходими хизматнишондодаи илми РСС Тоҷикистон:**

— Тоҷикистон на имрӯз ба проблемаҳои тиббӣ-биологӣ дучор шудааст, гарчи муддати зиёде дар ин бора гап назаданро авло медонистанд. Ин бо тезу тунд шудани проблемаи демографӣ вобаста буд, ки он ҳанӯз дар нимаи солҳои чилум ба амал омада, оқибати душвориҳои солҳои ҷанг буд. Дар солҳои 1961 — 1965 афзоиши солонаи аҳолӣ дар республика ба ҳисоби миёна 3,8 фоиз, соли 1986-ум 3,4 фоизро ташкил дод. Дар чорьяк асри охир аҳолӣ 2,2 баробар зиёд шуд. Вале дар айни замон фавти кӯдакон ва модарон боз ҳам бештар гардид. Муқоиса кунед: дар Япония, ки дар ҷаҳон яке аз аввалин мамлакатҳо шуда программаи миллии баплангирии оиларо қабул намуд, ҳоло дараҷаи фавти модарон ва кӯдакон хеле паст шудааст — аз ҳазор кӯдаки таваллудшуда дар соли аввали ҳаёт фақат 5 кӯдак мемурад, дар Европа — 15, дар мамлакати мо 50. Чи тавре ки аз мусоҳибаи вазири нигаҳдории тандурустии СССР Е. И. Чазов бо мухбири «Литературная газета» бармеояд, мо аз ҷиҳати фавти кӯдакон дар ҷаҳон дар ҷои панҷоҳум, баъд аз чунин мамлакатҳо, мисли Барбадос ва Аморати Муттаҳидаи Араб, қарор дорем. Дараҷаи баланди фавти кӯдакон, қайд намуд вай, на он қадар проблемаи сирф тиббӣ, балки проблемаи иҷтимоӣ ва умумидавлатӣ ба шумор меравад.

Фоизи ниҳоят калони фавти кӯдакон ба республикаҳои Осиёи Миёна рост меояд. Аз ин сабаб имрӯз масъалаҳои баплангирии оила дар мо таваҷҷӯҳи бағоят калонро тақозо менамояд. Мо комилан вазифадор ҳастем, ки бо ин масъалаҳо бисьёр ҷиддӣ машғул шавем.

Гап дар он аст, ки 83 фоизи занон, асосан тоҷикон ва ӯзбекон, дар фосилаи якуним сол таваллуд мекунанд ва 7 фоизи занон дар Душанбе ва то 20 фоизи занон дар районҳои республика — дар фосилаи як сол таваллуд мекунанд. Зарур аст, ки маданияти таваллуд баланд бардошта шавад. Таваллуди бетартибонаю бенизом фоизи фавтро зи-

ёд мекунад ва боиси дигар оқибатҳои манфӣ мегардад. Дар сурати зуд-зуд таваллуд кардан табъан организми модар дам гирифта наметавонад, то ки барои ҳамл ва хӯронидани кӯдаки навбатӣ омода гардад. Ин боиси камхунӣ мешавад, ки он бо ҳар таваллуди оянда инкишоф меёбад ва натиҷааш — оқибатҳои вазнини айёми ҳомиладорӣ, бачапартоӣ ва таваллуди кӯдаки мурда мебошад. Вале ҳатто агар кӯдак дар муддати муайяни таваллуд шуда бошад ҳам, ҳанӯз эътимод нест, ки он солим калон мешавад. Аввало, модароне, ки организмашон аз таваллудкунӣ суст ва ҳатто комилан бемадор гардидааст, баъд аз чор моҳи таваллуд ширашон кам ё он тамоман қатъ мегардад ва синни аз ҳама сироятпазири кӯдак ин як соли аввали зиндагии ӯст. Дуюм, аз модарони камхун кӯдакони системаи иммунитеташон ноқис низ ба дунъё меоянд, ки онҳо бештар ба касалиҳои рӯда, шамолхӯрӣ ва ғайра гирифтор мешаванд. Аксар вақтҳо навзодон мубталои касалҳои устухон, гӯш, чашм мебошанд. Дар хусуси майдаҷисм ба дунъё омадани кӯдакон, инкишоф наёфтани ақлашон, фалаҷи церебралии тифлон ҳоҷати гап ҳам нест— ин гуна тифлон ба маъюбии якумрӣ маҳкуманд ва шумораи онҳо кам ҳам нест.

Оё бе модар мондани кӯдакон бадбахтии умумии мо нест? Мувофиқи маълумоти институти тадқиқоти илмии муҳофизати модарон ва кӯдакон 87 фоизи заноне, ки дар айёми ҳомиладорӣ ё ҳангоми таваллуд фавтидаанд, аз панҷ то понздаҳ нафар кӯдакро сағир мегузоранд. Ва ин аҳвол ҳар сол такрор мешавад. Пас бапланги́рии оила чист?

## БАПЛАНГИРИИ ОИЛА

ПЕШ аз ҳама ҳаминро қайд мекунам: умури баплангирии оила кам кардани таваллудро дар назар надорад, **ин муодили назорат кардан ба таваллуд нест.**

Вазифаҳои муҳимтарини баплангирии оила аз инҳо иборатанд:

— тӯлонӣ сохтани фосилаи байни таваллуд, ақаллан ба дуним-се сол расонидани он, мустаҳкам кардани саломатии зане, ки синну солаш ба таваллудкунӣ мувофиқ аст;

— ёрӣ расондан ба зану шавҳари безурьёт барои кӯдакдор шудан. Ҳоло дар мамлакат ҳар понздаҳум оила бефарзанд мебошад, дар республикаи мо фоизи аз ҳама зиёди безурьётӣ дар районҳои тамокукор ба мушоҳида мерасад;

— дидани тамоми чораҳои зарурӣ барои он ки модарон барои маконидани тифл ба қадри кофӣ шир дошта бошанд, кӯдакони аз шири сина маҳрум бо хӯроки серғизо таъмин карда шаванд. Дар зимни ин қайд мекунам, ки хӯроки серғизо барои кӯдак на фақат дар айёми хурдсолӣ зарур аст. Дар маҷлиси фаъолони партиявии республика моҳи феврали ҳамин сол изҳори ташвиш карда шуд, ки ҳар сол бисьёр ҷавонон аз республикаи мо аз сабаби вазъияти саломатиашон ба сафи армия даъват карда намешаванд;

— устувор намудани тавозуни муносибатҳои дохилиоилавӣ.

Фаҳмост, ки ҳатто ҳамин якчанд вазифаҳои асосӣ такмил додани кӯмаки тиббӣ — профилактикиро ҳам барои занони ҳомила ва ҳам барои тифлони навзод, беҳбуди кори муассисаҳои бачагонаи ширтайёркунӣ, истеҳсоли омехтаҳои гуногуни ғизои кӯдакон, воситаҳои контрацептивӣ, ғайр аз ин, бурдани кори васеи маърифатӣ, тарбиявиро тақозо мекунанд. Ва ин кор бояд аз мардон сар карда шавад, зеро бисьёр вақтҳо маҳз онҳо, бар хилофи ақли солим, занонро ба таваллуди номатлуб водор мекунанд. Мо дар байни студентони яке аз мактабҳои олии Душанбе пурсиши анкетӣ гузаронидем. Духтарон ҷавоб доданд, ки мехоҳанд 4 — 6 кӯдак дошта бошанд. Ҷавонон — аз 7 то 15 кӯдак. Яке аз онҳо навишта буд: бисьёр кӯдак доштан мехоҳам! Вақте аз ӯ пурсида шуд, ки оё, ба фикри ӯ, барои ин қувва ва восита дорад, ки ҳамаи онҳо-

ро парвариш ва тарбия намояд, ӯ гуфт: «Ман онҳоро ба спортинтернат месупорам, дар он ҷо нағз мехӯронанду мепӯшонанд». Мантиқи аҷибест, ҳамин тавр не?

Бояд дараҷаи умумии маданият баланд бардошта шавад. Охир, процесси демографӣ бо қонунҳои муайян тавсиф мешавад: ҳар қадар дараҷаи таваллуд баланд бошад, ҳамон қадар даромади миёна ба ҳар сари аҳли хонавода кам аст, структураи истеъмол дар оила ҳамон қадар бад аст. Социологҳо ҳисоб карда баромадаанд, ки меҳмони нав якбора то 30 фоизи даромади оиларо «мехӯрад». Агар ба кӯдак шароити зарурӣ муҳайё карда нашавад, ин албатта ба саломатӣ ва қобилияти ӯ таъсир мерасонад.

Пас худи тарбияи кӯдак чист, он дар диди идеалӣ чӣ тавр ба назар мерасад? Охир барои ҷамъият на фақат гражданинҳои оддӣ, балки одамони ҳамаҷониба камолёфта, солим, эҷодкор заруранд. Дар Программаи КПСС ҳамин тавр навишта шудааст. Тарбияи кӯдакон ин меҳнати бе рӯзҳои истироҳат ва отпускҳо аст. Вале модаре, ки на газета мехонаду на ба театр меравад, аз райони худ — Восеъ ҳеҷ гоҳ ба Душанбе наомадааст, ё дар пойтахт, масалан, дар кӯчаи Қаротегин зиндагӣ карда, ҳеҷ гоҳ маркази шаҳрро надидааст, ба кӯдак чӣ дода метавонад? Тааҷҷуб накунед, ин гуна занон ҳам ҳастанд.

Мутаассифона, тарзи солими зиндагӣ ҳанӯз дар мо ба қоида табдил наёфтааст. Вақти он расидааст, ки истифодаи меҳнати кӯдакон, хусусан духтарон, дар тамокузорҳо қатъиян манъ карда шавад ва ҳатто барои ин ба масъулияти ҷиноятӣ кашидани гунаҳкорон муқаррар карда шавад. Шираву гарди тамоку боиси касалии пӯст, чашм, узвҳои нафасгирӣ, ҳозима, системаи рагҳои ҳалб ва хунофаранда мегардад. Барои план ва даромадҳои калон кӯдаконро ба чӣ мубтало месозем? Чаро то ҳол бо он муросо мекунем, ки рӯза боиси марги бисёр занони ҳомила мешавад? Чаро дар бораи издивоҷҳои хешовандони наздик, ки боиси паҳн шудани бемориҳои ирсӣ ва сабаби фавти зиёди кӯдакон, маъюбиҳои вазнини гуногун мешаванд, ба таври принципӣ гап намезанем?

Барои ҳалли масъалаҳое, ки мо дар ин ҷо зикр намудем, дар қатори органҳои советӣ, партиявӣ, хоҷагӣ, мактабҳои олӣ бояд умури баплангирии оила низ мусоидат намояд. Имрӯзҳо дар ин бобат бисёр гап мезананд, менависанд ва баҳс мекунанд. Вале оянда — ба он тааллуқ дорад.

# ТАҶРИБА

Инак, қариб чил сол аст, ки дар Япония чунин сиёсати бошууронаи давлатӣ ба роҳ монда шудааст, ки япониҳо дар сурати ҳар гуна ҳаяҷонот ва фишорҳои демографӣ чун миллати одамони солим боқӣ монанд: то ки одами солим ба дунъё ояд, то ки пеш аз ҳама модари ӯ солим бошад. Зимнан, дар программаи Умумимиллии баплангирии оила, ки дар аввали солҳои 50-ум тартиб дода шудааст, ба соҳаи тиб роли дуюмдараҷа дода мешавад.

Якҷоя бо ҳукумат, вазоратҳои тандурустӣ ва таъминоти иҷтимоӣ, ташкилотҳои махсусгардондашудаи хусусӣ бо масъалаҳои саломатии наслҳои оянда федерацияи баплангирии оила, ки соли 1954 таъсис ёфтааст, машғул аст. Ин ташкилоти оммавиест, ки вазифаи танвиргари асосиро ба дӯши худ гирифтааст. 16 ҳазор нафар инспекторҳои ихтиёрии федерация, беш аз 40 ҳазор нафар инструкторон, ки ба ширкатҳои Япония қабул карда шудаанд, дар байни аҳолӣ корҳои тавзеҳотӣ мебаранд ва ин хароҷоти «ғайриистеҳсолӣ» даҳчанд баробар бармегардад. Барои коркуни хуб доштан, чи тавре ки дар Япония мегӯянд, пеш аз ҳама бояд вазъиятро дар хонаи ӯ мӯътадил сохтан лозим, шиддатро дар оила аз байн бурдан лозим. Чуноне ки муайян карда шудааст, ононе, ки оилаҳои сербача доранд, бештар аз ҳама дар ҷои хизмат ба ҳаяҷон гирифтор мешаванд.

Соли 1984 дар он ҷо программаи нави баплангирии оила тартиб дода шуд. Федерация ва ҳукумат ҳоло вазифаҳои дигар — кор бо наврасон, ёрӣ ба оилаҳои ҷавонро ба миён мегузоранд. Ин программа аз он сабаб ба миён омад, ки набудани зан дар «хонавода» боиси бисёр падидаҳои нохуш дар байни наврасон мегардад.

Яке аз шиорҳои асосии федерация аз аввалин рӯзҳои таъсиси он «Саломатӣ ва хушбахтӣ барои наслҳои оянда» мебошад Аз ҷиҳати умрдарозӣ Япония дар ҷаҳон мақоми пешсафиро ишғол менамояд.

Системаи муҳофизати бозътимоди модо

рон ва кӯдакон дар Республикаи Социалистии Чехословакия низ ташкил карда шудааст. Фавти кӯдакон дар он ҷо дар зарфи 15 соли охир қариб 40 фоиз кам шуд. Имрӯз Чехословакия аз ҷумлаи дах мамлакатест, ки дар ин бобат вазъият он ҷо беҳтар аст. Консультацияҳои занона дар иртиботи зич бо таваллудгоҳҳо кор мекунанд. Ба ҳар як зан як навъ паспорти ҳомиладорӣ дода мешавад, ки дар он натиҷаҳои ҳамаи муоинаҳо ва мушоҳидаҳо дар давоми нӯҳ моҳ сабт мегарданд. (Кас чӣ тавр аз ин ба даҳшат наояд, ки 20 фоизи занони мо дар давоми муддати ҳомиладории худ ягон бор ба муассисаи табобатӣ муроҷиат намекунанд, беш аз 30 фоизи занон фақат як бор ба духтур ё акушер муроҷиат мекунанд, зиёда аз нисфи занон бидуни муоина ва тайёрӣ ба таваллудхона оварда мешаванд!). Дар Чехословакия ба аробачаи кӯдак, эмизак, парпеч ва куртачаҳои кӯдакон ҳамчун ба чизҳои майда-чӯйда нигоҳ намекунанд: дар универмагҳо дар назди шӯъбаҳои молҳои навзодон лавҳаи феҳристи ҳамаи он чизҳое, ки барои кӯдак лозим аст, гузошта шудааст, даста-даста либосҳои кӯдакона фурӯхта мешаванд, ки онҳоро ҳам алоҳида ва ҳам якҷоя харидан мумкин аст. Давлат барои навхонадорон ба муддати дах сол қарз медиҳад.

# АНДЕША ДАР БОРАИ ОЯНДА

Дар ҷӯшу хурӯши рӯзгори ҳозира ҳамаи мо дар бораи оянда андеша мекунем.

«Ғамхорӣ дар бораи саломатии кӯдакон, — навишта буд директори генералии Ташкилоти умумиҷаҳонии нигаҳдории тандурустӣ доктор Х. Мелер, — саҳми бевосита ба тараққии иҷтимоӣ, афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва баланд бардоштани сатҳи зиндагӣ мебошад... Кӯдакон атои бебаҳоянд ва халқе, ки ба манфиатҳои кӯдакон беэътиноӣ мекунад, ба марг маҳкум аст».

Фарзандро на фақат таваллуд кардан, балки ӯро ба воя расондан, чун гражданини шоиста, заҳматкаши хуб тарбия намудан низ зарур аст. Дигар ин ки кӯдакони мо занон ва модарон, шавҳарон ва падарониояндаанд. Аз ин ки мо онҳоро чи тавр тарбия мекунем, онҳо ҳамон тавр ба арзишҳои бебаҳои модару падар будан эҳтиром хоҳанд дошт.

Мустаҳкам намудани оила, баланд бардоштани роли он дар ҳаёт ва тараққии ҷамъият вазифаи хеле муҳими иҷтимоӣ аст. Кӯмак ба зан — модар, оила масъалаи адолати иҷтимоӣ мебошад.

Дар мамлакати мо дар ин бобат кори зиёд анҷом дода мешавад: модарони серфарзанд барои кӯдакони худ ёрдампулии ҳармоҳа мегиранд, онҳоро ба магазинҳо вобаста мекунанд, то ки дар бораи хӯрокворӣ фикр накунанд, бисёр занони серфарзанд хонапулиро ба тахфиф месупоранд ва кӯдакони онҳо ба боғчаҳои кӯдакон бепул қабул карда мешаванд. Барои заноне, ки панҷ ва бештар фарзанд таваллуд намуда, онҳоро то ҳаштсолагӣ тарбия намудаанд, дар таъминоти нафақа имтиёзҳои иловагӣ дода мешаванд. Ба модароне, ки даҳ кӯдак таваллуд карда, тарбия намудаанд, унвони пурифтихори «Қаҳрамонмодар» дода мешавад.

Тоҷикистон республикаи серфарзанд аст. Шумораи занонеро, ки сазовори унвони «Қаҳрамонмодар» гардидаанд ё бо орденҳои «Шарафи модарӣ» ва «Медали модарӣ» мукофотонида шудаанд, бо рақамҳои шашгона ё ҳафтгона нишон додан мумкин аст. Фақат ёрдампулие, ки дар айёми ҳомиладорӣ ва таваллуд, барои кӯдаки таваллудшуда ва нигоҳубини он дар давоми то як сол дода мешавад, соли 1986 дар республика 66,5 миллион сӯмро ташкил дод. Давлат барои хизматрасонӣ ба кӯдакон дар мактаб-интернатҳо ва хонаҳои кӯдакон, яслиҳо ва боғчаҳо, лагерьҳои пионерӣ маблағҳои калон ҷудо мекунад. Аҳамияти ин иқдом, албатта, фаҳмост: сабук кардани аҳволи занон-модарон, занони меҳнаткаш.

Вале занонро бештар камбудиҳое азият медиҳанд, ки дар сохтмони манзил, кори савдо, хӯроки умумӣ, хизмати маишӣ, нигаҳдории тандурустӣ ҷой доранд. Онҳоро ҳанӯз бисьёр чизҳо ба ташвиш меоваранд. Ба ҳаёт татбиқ намудани программаи иҷтимоӣ, ки съезди XXVII КПСС қабул намуд, дорои аҳамияти калон аст. Ин кори тамоми аҳли ҷамъият аст.

Дар моҳҳои январь — марти соли ҷорӣ дар Душанбе яке паси дигар се чорабинӣ гузаронида шуд, ки диққати аҳли ҷамъиятро ба худ кашид: ин конференцияи матбуот дар Иттифоқи журналистони Тоҷикистон, семинар дар комитети партиявии шаҳр, «Мизи мудаввар», ки Академияи илмҳои республика ташкил намуд. Олимон, журналистон, коркунони комитетҳои партиявии районҳо, комиҷроияҳои районҳо, маориф ва нигаҳдории тандурустӣ яке аз проблемаҳои муҳимтарин — вазъияти ҳозираи демографӣ ва баплангирии оиларо ҳамаҷониба муҳокима намуданд. Бисьёр далелҳо ва акси далелҳо оварда шуданд, баъзан ақидаҳои комилан зидди якдигар баён гардиданд, баҳсу мунозараи пуршӯру хурӯш сурат гирифт. Вале дар як масъала, ба назарам, ҳама ҳамфикр буданд: мубоҳиса муфид буд, ҳоло бояд аз сухан ба амал гузашт.

Қарор шуд, ки масъалаи вазъияти шароити меҳнат ва маишати занон, муҳофизати модарон ва кӯдакон дар яке аз сессияҳои Совети Олии РСС Тоҷикистон мавриди муҳокима гардад.

Чи тавр суръати парвозро накоста, неруи болҳоро тақвият бахшид? Биёед дар ин бора —

Шумо,
ман,
ҳар кас,
ҳама якҷоя
биандешем.

**В. БЫКОВА,**
**узви Иттифоқи журналистони СССР**

# Оинҳои зарарноки замони гузашта, моҳият ва рафъи онҳо

С. АБДУЛВОҲИДОВ,
*номзади илми фалсафа*

ДАР шароити бозсозии революционии ҳамаи соҳаҳои ҳаёт аҳамияти танқидан дарк кардани дараҷаи камолоти маънавии омма ва муайян намудани воситаву роҳҳои самараноки баланд бардоштани он беш аз пеш меафзояд. Муборизаи ҳадафманди зидди оинҳои зарарноки замони гузашта дар кирдору рафтор, ақида, одат, ки ба андозае дар шуури аҳолӣ, махсусан аҳолии қишлоқ, боқӣ мондаанд, қисми таркибии ин программа мебошад. Иҷрои вазифаи мазкур ҳам бо дигаргунсозиҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ ва ҳам бо ҷустуҷӯю ҷорӣ намудани шаклу усул ва воситаҳои кори тарбияи идеявӣ ва маданӣ-оммавӣ алоқаи зич дорад.

Оини зарарноки замони гузашта чист? Оини зарарноки замони гузашта гуфта ақидаву тасаввурот, идеяю одат ва принципҳои кирдору рафторро меноманд, ки онҳоро тарзи мазкури ҳаёт бевосита ба вуҷуд наовардааст ва барои сохти ҷамъиятӣ дар тараққиёти прогрессивии он хос нестанд. Инҳо як навъ «доғи модарзод»-и соҳаи иҷтимоӣ ва маънавӣ мебошанд. Оинҳо бисьёр вақт ҳамчун анъанаи замони гузашта, ки дар тӯли қарнҳо дар шууру рӯзгори одамон ташаккул ёфтаанд, падид меоянд. Яке аз хусусиятҳои асосии зуҳуроти оинҳо дар шуур ва рафтори одамон бо психология ва идеологияи ҷамъиятӣ бевосита алоқа доштани онҳо мебошад. Эътиқоди идеявии одамон мазмуни шуури ҷамъиятиро ифода мекунад, дар ҳиссиёту рӯҳия, урфу одат, хулқу атвор, таомул ва кайфият бошад, чизи кӯҳна боқӣ мемонад. Идеяю ақидаҳои нав ба муқобилати «карахш»-у қолабҳои пештараи психологӣ дучор мешаванд («дар мо ҳамин тавр расм шудааст», «анъанаҳои ниёгонамон», «таомули мо ҳамин тавр аст» ва ғайра).

Дараҷи зарари баъзе оинҳо мухталиф асть. Мувофиқан ба муқобили онҳо мубориза бурда, вобаста ба характери зуҳурьёбии оини зарарноки замони гузашта усулҳои рафъи онҳоро муқаррар кардан даркор аст. Зимнан, хусусиятҳои хоси шуури фардии одамонро ба ҳисоб бояд гирифт ва корро аз чорабиниҳои бо тарбияи атеистӣ «фаро гирифтани омма», маъракабозӣ иборат донистан даркор нест. Ҷаҳонбинии нав ва ахлоқи нав дар шуури одамон дар сурате пойдор мегардад, ки агар диндорӣ, маҳдудияти миллӣ, ҳамшаҳрчигӣ, молу пулпарастӣ, тороҷ кардани молу мулки ҷамъият, ҳаннотӣ, муфтхӯрӣ барин зуҳуроти манфӣ барҳам зада шаванд.

Қувваи оинҳои зарарнок дар ҳолатҳое мебошад, ки онҳоро тавлид

менамоянд. Ба онҳо савияи нисбатан пасти маданияти маънавӣ, маърифати пасти як қисми аҳолӣ, аз воқеаю ҳодисаҳои муҳимтарини ҳаёти ҷамъиятӣ ғайрикофӣ воқиф будан, бо шароити маҳал маҳдуд шуда мондан, динпарастӣ ва ба воқеаю ҳодисаҳои баамаломада пӯшонидани ҷомаи динӣ мансубанд. Нормаҳои кирдору рафтор ва ақидаҳои ба рӯҳи замон номувофиқ ва ба он номутаносиб дар одамони гирифтори ғаму андӯҳ, бадбахтию фалокат, душворию бебарориҳо ба вуҷуд меоянд ва аз бисьёр ҷиҳат онҳо ба пайдо гардидани хурофоту таассуб мусоидат мекунанд. Бинобар ин дар мубориза ба муқобили оинҳои зарарнок, алалхусус оинҳои динӣ, рӯҳия ва эҳтиёҷоти одамон, проблемаҳои ҳалталаби ҳаёти онҳоро ба хубӣ дониста, сари вақт онҳоро ҳал карда тавонистан даркор аст. Танҳо бо ҳамин роҳ муллотарошону табибони сохта, қаллобону авомфиребонро аз усулҳои маккорона гиҷ кардани майнаи мардум маҳрум сохтан мумкин аст. Дар кори тарбияи идеявии оиди барҳам додани оинҳои зарарнок ба ҳисоб гирифтани ҳамин чиз ҳам аҳамияти калон дорад, ки тарғиби тасаввуф, ҷоҳолатпарастӣ, миллатчигӣ, худпарастӣ, умед бастан ба эҳьёи оинҳои зарарнок дар кирдору рафтори одамон яке аз самтҳои асосии диверсияи идеологии империализм мебошад.

Дар шуури одамон пойдор гардидани ҷаҳонбинии илмӣ, идеалҳои ҷамъияти коммунистӣ пропагандаи амалии маҷмӯи идеяҳо ва нормаҳои нави кирдору рафтор, инчунин қуллан беҳтар гардондани шароити моддӣ, сиёсӣ ва иҷтимоии ҳаётро дар назар дорад. «Сарвати ҳақиқии маънавии фард комилан ба сарвати муносибатҳои ҳақиқии ӯ вобаста аст», — гуфта буд К. Маркс (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 30).

Дар рӯҳи дигаргуниҳои ҳозираи ҳаёти ҷамъият тарбия кардани аҳолӣ процесси мураккаб мебошад. Мутаассифона, то ба ҳамин қарибҳо сабаби зуҳуроти оинҳои зарарноки замони гузаштаро танҳо дар соҳаи шуур дида, сабаби ҷонсахтии онҳоро танҳо дар суст будани кори тарбияи идеявӣ медидем, ба сабабҳои иқтисодӣ, иҷтимоию маданӣи онҳо бошад, эътибор намедодем. Мекӯшидем, ки оинҳои зарарнокро бидуни куллан дигаргун сохтани маишату маданият, алалхусус дар деҳот, бартараф намоем. Худи кори маданию пропагандистӣ низ бисьёр камбудию нуқсонҳо дорад, ки онҳо ба решакан кардани оинҳои зарарноки замони гузашта монеъ мешаванд.

Ҷудоии пропаганда аз ҳаёти воқеӣ, эҳтиёҷот ва ташвишу тараддуди одамон, кори сусти индивидуалӣ, алалхусус бо диндорон, аз ҷумлаи камбудию нуқсонҳои номбурда мебошанд. Роли коллективҳои агитационӣ, клубҳо ва дигар муассисаҳои маърифатӣ ноҳақ паст карда шуд. Шаклпарастӣ ҳатто ба репертуари ҳофизони ҳаваскор таъсир расонд: бисьёр суруду таронаҳо, ки шӯъбаҳои маданият тасдиқ мекарданд, аз ҷиҳати идеологӣ ноқис, дилнокашу бемазмун буданд.

Чунончи, дар кори шӯъбаҳои маданияти комиҷроияҳои районҳои Москва, Восеъ, Фархор ва Данғараи вилояти Кӯлоб камбудиҳо бисьёранд. Мардуми ин районҳо аз фаъолияти клубу китобхонаҳо қонеъ нестанд, дар баъзе ҷойҳо онҳо ба сифати биноҳои ёрирасони хоҷагӣ истифода бурда мешаванд. Кори идеологӣ ва тарбиявӣ на ҳамеша ба муқобили чунин зуҳуроти манфӣ, амсоли вайрон кардани интизоми меҳнат, талаву тороҷ ва исроф намудани молу мулки ҷамъиятӣ, худсарона аз худ намудани замин равона карда шудааст. Бо камоли диққату дилсӯзӣ муносибат намудани роҳбарони колхозҳо, Советҳои қишлоқию районии депутатҳои халқӣ ба талаботу эҳтиёҷоти колхозчиён низ омили муҳимест: вақте ки одам ғамхориро дар ҳаққаш ҳис мекунад, мекӯшад ҷавобашро бигардонад, ин бошад, ба фаъолии иҷтимоӣ ва меҳнатии ӯ таъсири хайр мерасонад.

Мубориза ба муқобили карахтӣ дар соҳаи ҳаёти маънавӣ, ба му-

қобили боқимондаҳои зарарнок дар кирдору рафтори одамон диққати доимии органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, интеллигенция, ҷустуҷӯи усулҳоеро тақозо дорад, ки қобиланд кӯҳнапарастиро дар тарзи ҳаёт барҳам зананд. Чораҳои «таваккалӣ» бошанд, дар ин кор чандон самара намебахшанд. Маҳз дар натиҷаи чунин муносибат бисьёр тадбирҳои оммавӣ ба тарғиботчиёни мушаххаси оинҳои зарарнок таъсири дилхоҳ намерасонанду аз худ нақше боқӣ наметузоранд ва самараи онҳо амалан бағоят кам аст. Барои эмин гаштан аз чунин амалияи камсамар пеш аз ҳама сабабҳои ҷонсахтии оинҳои зарарнокро дар шууру рафтори одамон муайян бояд кард. Ин сабабҳо ҳар қадар аниқу пурратар ошкор гарданд, муайян кардани тадбирҳои амалии пешгирӣ ва бартараф намудани онҳо ҳамон қадар осонтар мешавад. Сабабгори боқӣ мондани оинҳои зарарнок шароитҳои дар ҷамъият вуҷуддоштаи иқтисодӣ, иҷтимоӣ, маънавӣ, маишӣ ва ғайра мебошанд. Онҳо дар шакли эҳтиёҷот, манфиат, одат ва анъанаҳои муддати тӯлонӣ муқарраршаванда арзи вуҷуд мекунанд.

Зоҳиран, гӯё ба боқӣ мондани оинҳои зарарнок касе манфиатдор нест. То ба ҳамин қарибиҳо чунин ақида ҷой дошт. Вале онҳо вуҷуд доранд, боқӣ мемонанд ва тарғиб карда мешаванд. Пас, қувваҳое ҳастанд, ки ба мавҷудияти онҳо манфиатдоранд. Дар навбати аввал, инҳо муллою эшонҳои бақайдгирифтанашуда, ҳар гуна қаллобону табибтарошони муфтхӯр мебошанд. Дар бисьёр районҳои республика даҳҳо нафар муллоҳои бақайдгирифтанашуда амал мекунанд. Зуҳуроти моҷароҷӯии динии баногоҳ не, балки тадриҷан, бисьёр вақт ба сабаби муносибати бепарвоёнаи органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ дар маҳалҳо баамаломада низ ҷой дорад. Чунончи, хаткашон Иброҳим Қувватов дар қишлоқи Навкорони райони Восеъ маълуму машҳур аст. Ӯ тақрибан даҳ сол пеш ҳамроҳи оилааш ба ин ҷо омада буд. Вале вай на ҳамчун хаткашон шӯҳрат дорад. Сураҳои Қуръонро кӣ аз ӯ беҳтар фаҳмонда метавонад? Киро ғайри ӯ ба хондани хутбаи никоҳ ё оёти ҷаноза даъват мекунанд? Се нафар фарзанди Қувватов аз ҳамсолони худ ягон хел тафовут надоштанд. Ба мактаб мерафтанд, нағз мехонданд, тирамоҳ ба ҷамъоварии ҳосили пахта кӯмак мерасонданд.

Вале ҳанӯз аз айёми кӯдакӣ барои онҳо зикри номи оллоҳ чизи аз ҳама асосӣ буд. Падар ба писаронаш забони арабиро меомӯхт, дар хонаашон бисьёр китобҳои динӣ буданд. Писари калониаш дар як вақт ақоиди исломро аз як рӯҳонӣ меомӯхт. Ҷаҳонбинии онҳо ана ҳамин тавр ташаккул ёфта, сипас боиси кирдору рафтори зиддиҷамъиятӣ ва ҷазои одилона барои он гардид. Вале агар ба амалиёти Қувватов атрофиён сари вақт баҳои сазовор медоданд, шояд кор ба чунин чораҳои қатъӣ оид намешуд.

В. И. Ленин навишта буд, ки хурофот бағоят ҷонсахт аст, меҳнаткашон аз он на якбора, на бо мӯъҷиза, на бо фармоиши илоҳӣ, на бо шиор, резолюция, декрет, балки фақат дар мубориза дуру дарози душвори оммавӣ халос мешаванд. Ҷонсахтии ақидаҳои кӯҳна ва нормаҳои кирдору рафтор ба миқьёсу амиқии тағьироти дар худи воқеият баамалояида вобаста аст. Вақте ки одамон дигаргуниҳоро дар амал эҳсос мекунанд, онҳо торафт бештар мефаҳманд, ки оинҳои зарарнок дар ҳаёташон монеа шуда истодаанд. Пас, решакан кардани анъанаҳои зарарнок, одату ахлоқи бад вазифаи умумист. Ва ин вазифаро дар асоси дигаргуниҳои иҷтимоию иқтисодӣ, маишию мадание, ки дар ҳаёти ҷамъият ба амал меоянд, ба ҷо овардан лозим аст.



# РЕВОЛЮЦИОИЕРИ ШӮЪЛАВАР

*БА МУНОСИБАТИ 100-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ В. В. ҚУЙБЫШЕВ*

ДАР пояи ҳайкали хорони арбоби намоёни давлативу партиявии советӣ, муборизи барқарор ва устувор намудани Ҳокимияти Советӣ дар Тоҷикистон Валериан Владимирович Қуйбышев, ки дар майдони назди вокзали Душанбе воқеъ аст, доимо гулҳои тару тоза ба чашм мерасанд.

В. В. Қуйбышев 25 маи (6 июни) соли 1888 дар шаҳри Омск дар оилаи офицер таваллуд ёфтааст. Дар корпуси кадетии Омск таҳсил карда, ҳини шонздаҳсолӣ ба сафи РСДРП дохил гардид ва ба кори революционӣ фаъолона шарик шуд. Барои фаъолияти революциониаш соли 1906 аз Академияи ҳарбию тиббии Петербург хориҷ гардид, баъдтар ҳашт маротиба ҳабс, се бор айбдор ва чаҳор маротиба бадарға шуд.

Қуйбышев соли 1917 аз бадарға баргашта, вакили конференцияи VII (Апрелии) РСДРП(б) аз ташкилоти Самара интихоб гардид. Баъди Революцияи Кабири Социалистии Октябрь яке аз ташкилотчиёни шӯриши барқароркунандаи Ҳокимияти Советӣ дар Самара буд ва ба Комитети революционии Самара сарварӣ менамуд.

Истеъдоди барӯманди ташкилотчигии В. В. Қуйбышев дар солҳои ҷанги гражданӣ пурра зоҳир гардид. Ӯ аз июли соли 1918 комиссари сиёсӣ ва аъзои Совети ҳарбии революционии армияи 1-ум, аз сентябри ҳамон сол комиссари ҳарбӣ ва аъзои Совети ҳарбии революционии армияи 4-ум дар фронти Шарқӣ буд. Ба сифати аъзои Совети ҳарбии революционии армияи 11-ум ба мудофиаи Астрахань роҳбарӣ мекард ва дар торумори қӯшуни Колчак саҳми калон гузошт.

Саҳифаҳои дурахшони тарҷумаи ҳоли Валериан Владимирович ба Осиёи Миёна пайваста аст. Аз августи соли 1919-ум ӯ аъзои Совети ҳарбии революционии Фронти Туркистон, моҳи октябрь ҷонишини Раиси Комиссияи ВЦИК ва СНК-и РСФСР оид ба корҳои Туркистон (комиссияи Туркистон) таъин шуд. Аъзоёни комиссия вазифадор шуда буданд дар корҳояшон аз рӯи қарори ВЦИК ва Совети Комиссарони Халқ аз 8 июни соли 1919 амал кунанд. Дар қарори мазкур таъкид шуда буд, ки «худмуайянкунии халқҳои Туркистон ва барҳам додани ҳар гуна нобаробарии миллӣ ва бартарии як гурӯҳи миллӣ аз ҳисоби гурӯҳи дигар асоси тамоми сиёсати Ҳокимияти Советии Рос-

сияро ташкил дода, дар ҳамаи корҳои органи он чун дастури амал хизмат мекунад ва нобоварии оммаи меҳнаткашони маҳаллии Туркистонро нисбат ба коргарону деҳқонони Россия, ки дар солҳои зиёди ҳукмронии царизм ба вуҷуд омадааст, танҳо бо ҳамин роҳ пурра барҳам додан мумкин аст».

Аҳамияти фавқулоддаи ин вазифаро В. И. Ленин дар мактуби худ «Ба рафиқон коммунистони Туркистон» таъкид карда навиштааст: «Рафиқон! Иҷозат диҳед ман ба шумо на ба сифати Раиси Совети Комиссарони Халқ ва Совети Мудофиа, балки ба сифати аъзои партия муроҷиат намоям.

Бе муболиға гуфтан мумкин аст, ки бо халқҳои Туркистон барпо карда шудани муносибатҳои дуруст ҳозир барои Республикаи Советии Социалистии Федеративии Россия аҳамияти азими оламшумули таърихӣ дорад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 132).

Комиссияи Туркистон дар муддати кӯтоҳ бароиислоҳи хатоҳо дар татбиқи сиёсати миллӣ ва ташкили кори партиявӣ хизмати зиёд кард. В. В. Куйбышев дар ҳайати он кор карда, барои мустаҳкам сохтани мудофиаи республика, ба сафҳои Армияи Сурх ҷалб кардани меҳнаткашони миллатҳои маҳаллӣ, аз байни онҳо тайёр намудани командирони сиёсӣ вақту қувваи бисьёре ба харҷ медод. Ёриву дастгирие, ки В. В. Куйбышев дар тарбияи кадрҳои миллии коркунони партиявӣ ва советӣ, монанди Абдулло Раҳимбоев, Файзулло Хоҷаев, Аҳмадбек Мавлонбеков, Акмал Икромов, Юлдош Охунбобев, Шириншо Шотемур, Назир Тӯрақулов, Абдуқодир Муҳиддинов ва бисьёр дигарон доимо зоҳир мекард, бебаҳоянд. Дар фаъолияти Комиссияи Туркистон мӯътадил гардондани муносибатҳо бо Бухорои амирӣ, ки дар ин вақт, ба қавли Куйбышев, «корвонсарои контрреволюционерон, сафедгвардиячиён ва агентҳои империализми ҷаҳонӣ» гардида буд, мақоми махсус дошт. Фаъолияти зиддисоветии амир барои ба роҳ мондани муносибатҳо дар Туркистон душвориҳои ҷиддӣ ба вуҷуд меовард ва комиссияро лозим омад бо мақсади пешгирии ҳар гуна иғвогариҳои амир сабру бурдборӣ зоҳир намояд.

В. В. Куйбышев қобилияти дипломатӣ зоҳир намуда, мекӯшид масъалаҳои баҳснокро бо роҳи осоишта ҳал намояд. Даъвои амир барои додани якчанд пешвои майдабухориён, ки ба Туркистон ҳиҷрат карда буданд, ҳамчунин ба ихтиёри аморат додани тамоми вилояти Самарқанд рад карда шуд.

На террори хунин ва ҷазои оммавӣ, на ёриву дастгирии давлатҳои империалистӣ қувваҳои революциониро дар аморат пахш карда натавонистанд. Армияи Сурх, ки ба ёрии шӯришгарон омада буд, халқи азияткашидаро аз зулми режими фарсуда озод намуд. 2 сентябри соли 1920 революция дар Бухоро ғалаба кард. Ҳукумати РСФСР бо сарварии В. И. Ленин аввалин шуда Республикаи Халқии Советии Бухороро чун давлати мустақилу соҳибихтиёр эътироф намуд.

КМ РКП(б) В. В. Куйбышевро ба Бухоро ҳамчун «намояндаи ҳукумати РСФСР, КМ РКП(б) ва Коминтерн» фиристод, ки он ҷо ӯ аз 12 сентябрь то 3 декабри соли 1920 кор кард. Бо иштироки Куйбышев байни ҳукумати коргару деҳқонони РСФСР ва ҳокимияти революционии Республикаи Халқии Советии Бухоро «Шартномаи муваққатии ҳарбию сиёсӣ» баста шуд. Дар як муддати кӯтоҳ Куйбышев барои афзуну мустаҳкам гардондани сафҳои Партияи Коммунистии Бухоро хизмати зиёд кард, бахри тараққии иқтисодиёт ва маданияти республика саҳми калон гузошт.

Дар Бухоро В. В. Куйбышев алоқамандона бо нахустин раиси комитети революционии РХСБ Абдуқодир Муҳиддинов, Раиси Совети нозирони халқ Файзулло Хоҷаев кор кард, бо Садриддин Айнӣ мулоқот дошт. Дар сӯҳбатҳо бо асосгузори адабиёти советии тоҷик масъ-

алаҳои муҳими сохтмони маданӣ, ташкили нашриёт, нашри китобҳои дарсӣ ва ғайра муҳокима мешуданд.

Иштироки фаъолона дар ҳамаи корҳо, огоҳии амиқ аз дирӯзу имрӯзи Туркистон ба Куйбышев имкон доданд ба муқобили рӯҳияи панисломӣ ва пантуркистӣ бомуваффақият мубориза барад. Хизмати ӯ дар тақсимоти миллии Туркистон бузург аст. Ӯ ба тарафдории ташкили Республикаи Автономии Советии Социалистии Тоҷикистон баромад кард ва бо таклифи ӯ 11 октябри соли 1924 Бюрои сиёсии ВКП(б) қарори дахлдор қабул намуд.

Моҳи маи соли 1921 бо таклифи В. И. Ленин В. В. Куйбышев аъзои президиуми Совети Олии Хоҷагии Халқ ва сардори Главэлектро тасдиқ гардид. Ӯ он ҷо бо уствории большевикона ва худфидоии тамом баҳри татбиқи плани ленинии электриконии мамлакат мубориза бурд. Дар съезди XI РКП(б) (с. 1922) аъзои КМ ва моҳи апрели соли 1922 котиби КМ РКП(б) интихоб шуд.

Соли 1926, пас аз фавти Ф. Э. Дзержинский Куйбышев раиси Совети Олии Хоҷагии Халқ тасдиқ ва декабри соли 1927 аъзои Бюрои сиёсии КМ ВКП(б) интихоб гардид. Аз моҳи ноябри соли 1930 ӯ раиси Госплани СССР ва дар айни замон ҷонишини Раиси Совети Комиссарони Халқ ва Совети меҳнату мудофиаи СССР, аз моҳи маи соли 1934 ҷонишини якуми Совети Комиссарони Халқ ва Совети меҳнат ва мудофиаи СССР буд. Ӯ дар ин вазифаҳо кор карда, дар мубориза барои ягонагии партия, индустриконии социалистии мамлакат роли муҳим бозид, дар тартиб додани нахустин планҳои панҷсолаи тараққиёти хоҷагии халқ бевосита ва эҷодкорона ширкат варзид.

Сафари В. В. Куйбышев моҳи ноябру декабри соли 1934 ба Тоҷикистон фаромӯшнашаванда аст. Ӯ бо супориши КМ ВКП(б) ва Совети Комиссарони Халқ барои ёрии амалӣ ба ташкилотҳои партиявию советии республика 16 ноябри соли 1934 ба Хуҷанд омад. Меҳнаткашони шаҳру атрофи он самимона пешвозаш гирифтанд. Ӯ дар митинге, ки ба муносибати омаданаш барпо гардида буд, нутқи муфассал кард. Худи ҳамон рӯз Куйбышев ба якчанд корхонаҳои саноатӣ ва колхозҳо рафта, бо коллективҳои онҳо вохӯрд. Бегоҳӣ дар бинои комитети партиявии шаҳри Хуҷанд маҷлиси фаъолони шаҳр ва атрофи он баргузор гардид, ки дар он вазифаҳои асосии районҳои шимолии Тоҷикистон оиди иҷрои плани пахтасупорӣ муайян карда шуданд. Куйбышев мақолаи дар «Правда» чопшударо, ки Тоҷикистон барои суръати пасти ҷамъоварии ҳосил танқид шуда буд, ёдовар намуда, изҳори боварӣ кард, ки пахтакорони Хуҷанд аз вомондагӣ раҳо мешаванд.

В. В. Куйбышев хаста нашуда ба хоҷагиҳо сафар мекард, ба масъалаҳои зиёде мароқ зоҳир менамуд, ҳатто хурдтаринн онҳо аз назараш дур намемонданд. Рӯзҳои дар республика будани ӯ то ҳол дар хотири бисьёриҳо мондаанд. Мо бо ветерани меҳнат, иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ Набиҷон Ғафуров, ки он рӯзҳо Куйбышевро бо мошин мекашонд, вохӯрдем. Ӯ ёд меорад: Аз рӯзҳои аввали ба Хуҷанд омадани рафиқ Куйбышев бо ӯ будам. Валериан Владимирович пешвозгирандагонро самимӣ паём дода, ба сӯи мошин омад.

— Салом, рафиқ ронанда! — самимона гуфт ӯ ва дастамро фишурд. — Дар ин ду-се рӯзе, ки бо шумо хоҳам гашт, албатта, бо ҳамдигар аз наздик шинос мешавем. Рафиқи ҳамроҳамро бояд шиносед, агар надонед, шинос шавед.—Акмал Икромов, котиби якуми КМ ПК(б) Ӯзбекистон».

Он вақт ронанда 24 сол дошт. Ҳангоми сафарҳо Куйбышев аз ӯ бисьёр чизҳоро пурсид ва ӯ аз кӯдакии худ, аз зодгоҳаш Қистакӯз, рӯзгори бенавоёнаву беҳуқуқонаи гузашта ҳикоятҳо кард. Вақти бозгашт Куйбышев ба Набиҷон расмашро ҳадья намуда гуфт:

— Набиҷон, дар ронандагӣ комил бишав. Кишвари шумо ба ин касб

хеле эҳтиёҷ дорад. Заводҳои автомобиль истеҳсоли мошинро сол аз сол зиёд мекунанд. Тавонӣ, дигарҳоро низ биомӯзон.

Набиҷон тавсияи арбоби намоёни давлативу партиявиро иҷро кард. Ӯ садҳо шогирдонро тарбия намуд, барои кори бисьёрсолаю бешикаст ба унвони «Ронандаи Хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон» мушарраф гашт, бо ордени Революцияи Октябрь мукофотонида шуд. Бисьёр одамон то ҳоло ӯро «ронандаи Куйбышев» меноманд.

В. В. Куйбышев бо районҳои шимолии Тоҷикистон ва районҳои ҳамсояи Ӯзбекистон шинос шуда, 4 декабри соли 1934 ба Душанбе омад. Дар майдони назди вокзали роҳи оҳан ҳазорҳо меҳнаткашони шаҳр барои пазироии меҳмони азиз ҷамъ шуданд. Митинги бошукӯҳро раиси КИМ-и РСС Тоҷикистон Шириншо Шотемур кушод. В. В. Куйбышев нутқ эрод кард. Ӯ бо дарду алам аз марги дӯст ва ҳамкораш С. М. Киров, аз чи гуна вазнин будани ин талафи партия сухан гуфт. Тағьироти бузурги дар Тоҷикистон баамаломадаро бо қаноатмандӣ қайд кард.

В. В. Куйбышев ба даҳҳо колхозу совхозҳои водии Вахш сафар кард. Бо роҳбарии ӯ лоиҳаи қарор «Дар бораи тадбирҳои тараққиёти сохтмони хоҷагӣ ва маданин РСС Тоҷикистон» таҳия карда шуд, ки баъдтар, яъне 1 апрели соли 1935 ҚМ ВКП(б) ва Совети Комиссарони Халқии СССР қабул карданд. Ба республика барои сохтмони иншоотҳои обьёрӣ ва азхудкунии заминҳои водии Вахш, васеъ кардани заводу фабрикаҳои мавҷуда ва сохтани заводу фабрикаҳои нав, ҳамчунин барои қонеъ гардондани эҳтиёҷоти маданиву маишии меҳнаткашони ин кишвар маблағи калон ҷудо карда шуд.

25 январи соли 1935 Валериан Владимирович Куйбышев ногаҳон вафот кард.

Комитети Марказии ВКП(б) ба партия, меҳнаткашони мамлакат ва тамоми ҷаҳон аз марги В. В. Куйбышев хабар дода, қайд кард, ки ӯ намунаи революционери пролетарӣ, ленинчии содиқ, бо душманони партия ва синфи коргар оштинопазир, мубориз фидокори роҳи коммунизм буд.

То соатҳои охирини ҳаёташ Валериан Владимирович дар хизмати мардум буд. Рӯзи маргаш ӯ ба ду қарор имзо кард: яке оиди ҷудо кардани маблағу ресурсҳои моддӣ ба ҳукумати Тоҷикистон барои ёрӣ додан ба районҳои аз заминҷунбӣ осебдида, дигаре оиди мустаҳкам намудани базаи моддии лагери пионерии «Артек».

Меҳнаткашони Тоҷикистон, чун тамоми халқи советӣ, хотираи В. В. Куйбышевро гиромӣ медоранд. Яке аз районҳои калонтарини пахтакори водии Вахш, майдону хиёбон дар Душанбе, қуллае дар кӯҳҳои Помир, бисьёр аз колхозу совхозҳои республика номи ӯро доранд. Дар биноои собиқи комитети партиявии шаҳри Хуҷанд (Ленинободи ҳозира), ки 16 марти соли 1934 В. В. Куйбышев нутқ эрод карда буд, лавҳаи ёдгорӣ гузошта шудааст.

6 июни соли 1988 ба зодрӯзи ин фарзанди содиқи партия 100 сол пур шуд. Ҳаёти ӯ барои мо намунаи хидмати фидокорона ба кори партия ва халқ аст. Ӯ яке аз онҳое буд, ки тамоми қувва, ғайрат ва қобилияташонро баҳри тантанаи идеяҳои Октябрь бахшиданд.

**У. ҒАФФОРОВ,**
**номзади илми таърих.**



# АСРОРИ ИСТЕЪДОД

***БА МУНОСИБАТИ 60-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ ФАЗЛИДДИН МУҲАММАДИЕВ***

ИСТЕЪДОДИ асил ҳамеша шомили эъҷоз, мураккабӣ ва ғановат аст, ки бо як калима шарҳи он корест басо мушкил. Вайро наметавон дар қолабу ченакҳои оддӣ ва маъмулӣ баррасӣ кард. Шояд аз ҳамин сабаб аст, ки ҳар як асари пурарзиши эҷодкори ҳақиқӣ аввал дар шакли умумӣ баҳо ёфта, баъд аз дарку ҳазми амиқ таҳлили муфассал мегардад, бадеият ва услуби он аниқ карда мешавад. Ин ҳама хусусиятҳоро метавон ба Фазлиддин Муҳаммадиев, ки барҳақ яке аз намояндагони барҷаста ва нотакрори адабиёти муосири советии тоҷик мебошад, нисбат дод. Мирзо Турсунзода ба яке аз беҳтарин асарҳои ӯ «Дар он дунё» («Қиссаи ҳаҷҷи Акбар») баҳо дода, барҳақ ин повестьро «асари барҷастаи зиддидинӣ» ва аз ҷиҳати жанру шакл навоварона номида буд. Адабиётшиноси маъруфи тоҷик Раҳим Ҳошим бошад, дар мақолаи худ «Аз факт ба образ» («Помир, 1972, № 3) дар сари қимати осори автобиографӣ барои тарбияи насли наврас андеша ронда ва хеле кам баррасӣ шудани жанри мазкурро таъкид намуда, аз ҷумла навишта буд: «Бамаврид аст ёдовар шавем, ки дар адабиёти мо асарҳои биографие ҳастанд, ки аз ҷониби хонанда ва аҳли накди бадей хуш қабул шудаанд. Ба тариқи намуна қиссаи динамикии Фазлиддин Муҳаммадиев «Зайнаббибӣ»-ро хотиррасон шудан мумкин аст...».

Мумкин аст, ки аз чунин тавсифҳо боз як силсилаи дигар оварем, ки арзиши шоистаи асарҳои Муҳаммадиевро тасдиқ менамоянд. Аммо ба гумон аст, ки онҳо ба мо асрори он ҳақиқатеро ошкор намоянд, ки чаро ҳар дафъае, ки мо бо осори вай рӯ ба рӯ мешавем, ҳамеша дар тасарруфи истеъдоди эҷодкораш мемонем. Ҳар чанд ки Ф. Муҳаммадиев дар жанрҳои гуногуне асар эҷод кардааст, ки интихоби воситаҳои касбӣ ва банду басти хосаро тақозо кардаанд. Вале дар ҳар маврид дар навиштаҳои вай як чиз бетағьир аст: муносибати амиқи шахсӣ ба қаҳрамон, ки аз гуманизми олӣ, аз ҳурмату муҳаббат ба инсон асос ёфтааст.

Дар ин маврид бисёр масъалаҳоро метавонад тарҷумаи ҳоли нависанда равшан намояд. Вай 15 июни соли 1928 дар шаҳри бостонии Самарқанд дар оилаи косиби муқовабанд таваллуд шудааст. Пас аз хатми мактаби миёна чанд муддат дар колхоз чун ҳисобчӣ ва ба сифати котиби ташкилоти комсомолӣ кор кардааст. Таваҷҷӯҳи табиӣ ба масъалаҳои ҷамъиятӣ Фазлиддини ҷавонро ба хизмати журналистӣ

овард. Вай аввал ба сифати ходими адабии газетаи «Тоҷикистони сурх» («Тоҷикистони советӣ») ва пас аз хатми Мактаби марказии комсомолии назди КМ ВЛКСМ дар соли 1951 ба сифати ҷонишини муҳаррири газетаи «Ҷавонони Тоҷикистон» («Комсомоли Тоҷикистон»), муҳаррири «Газетаи муаллимон» ва боз вазифаҳои масъулро дар редакцияҳои дигар ба ҷо меорад. Пас аз хатми курси олии адабии назди Институти адабиёти ба номи Горький (с. 1962) сармуҳаррири журнали ҳаҷвии «Хорпуштак» таъин мешавад. Воқеан, то ин вақт вай ба таври ҷиддӣ ва устувор дар ҷодаи адабиёт қувваозмоӣ мекард. Аз нимаи солҳои панҷоҳум аввалин очерку ҳикояҳои вай мунтазам дар саҳифаҳои газетаҳои республикавӣ, журнали «Шарқи сурх», альманахи «Литературный Таджикистан» чоп шудан мегиранд. Дар соли хатми таҳсили курси олии адабӣ яке аз аввалин повестьҳои ӯ «Одамони кӯҳна» ба майдон омад. Тарҷумаи он ба забони русӣ ва дар саҳифаҳои журнали «Дружба народов» ба табъ расидани повести мазкур номи Ф. Муҳаммадиевро ба хонандагони умумиттифоқ шиносо менамояд. Аз ҳамин лаҳза ба вуҷуд омадани ҳар як асари нави нависанда хоҳ дар республика ва хоҳ дар Москва ба шӯҳрати ӯ шӯҳрат меафзояд. Вай соли 1967 бо повестьҳои «Одамони кӯҳна», «Дар он дуньё» аз байни насли ҷавони иависандагон нахустин касе буд, ки ба унвони лауреати Мукофоти давлатии Тоҷикистон ба номи Рӯдакӣ сазовор гардид. Ф. Муҳаммадиев пайваста ба яке аз нависандагони шинохта ва аввалиндараҷаи тоҷик табдил ёфта, шӯҳрати ӯ дар байнн хонандагон афзун мегардад. Соли 1983 ба вай унвони фахрии Нависандаи халқии Тоҷикистон дода мешавад...

Як чизро таъкид кардан лозим аст, ки чӣ аҳли танқид ва чӣ доираи васеи хонандагон майли нависандаро ба нигориши ҳақиқати асили зиндагӣ аз аввал пай бурданд. Ва онҳо дар ин пиндори худ хато накарданд. Ф. Муҳаммадиев чанд моҳ пеш аз марги фоҷиавиаш ба пурсиши мухбири яке аз газетаҳо, ки «вай дар қаҳрамонҳои худ беш аз ҳама кадом сифатро пурарзиш меҳисобад ва ба вай дар характери инсон кадом хислат аз ҳама нафратовар менамояд?», чунин посух дода буд: «Ҳамаи иштирокдорони асарҳои ман инсони меҳнаткаш мебошанд. Дар ҳар яки онҳо ман кӯшиш кардаам, ки хоксориро таъкид намоям. Худнамоӣ ва ғурури одамонро чашми дидан надорам. Чунин ҳисоб мекунам, ки ҳар як инсон бояд қарзи граждании худро бе фиреб, ҳалолу покиза ба ҷо орад: фарзанд дар назди волидайн, ҷанговар дар назди Ватан, коммунист дар назди партия, ба ҷои кор суханпардозӣ накунад, ман қаҳрамон ва каси бошуурам гуфта ба чор тараф ҷор наандозад».

Мавзӯи пайванди наслҳо, садоқат ба идеяҳои олие, ки революцияи бузургтарин дар таърихи башарият — Революцияи Октябрь ба миён гузошта буд, ҳеҷ гоҳ аз мадди назари нависанда дур нашудааст ва он дар ҷонсӯзӣ ва талоши ӯ барои сиҳатии нормаҳои зиндагии социалистӣ ва мубориза ба муқобили идеологияи ба ҷамъияти мо бегона ифода ёфтааст. Ва, тасодуфӣ нест, ки барои асари беҳтарини худ «Палатаи кунҷакӣ» (с. 1974) нависанда ҳикмати зеринро ба шакли эпиграф овардааст: «Чароғи падаронро фурӯзон дор!». Романи мазкур дар солҳое навишта шуда буд, ки ҳоло онро бо унвони карахтӣ ва барҷомондагӣ гӯшзад менамоем. Имрӯз, бо мурури сипарӣ шудани солҳо, мо амиқназарии нависандаро ба тариқи нав дарк менамоем, мазмуни ботинии сабабҳои ба палатаи кунҷакӣ гирд омадани беморони ба касалии вазнини дил гирифторшуда, онҳоеро, ки ба беадолативу чашмбандӣ, ки мутаассифона, ҳоло ҳам дар ҷомеаи мо вуҷуд доранд, оштинопазиранд, равшан эҳсос менамоем. Ва бесабаб нест, ки танҳо пас аз чаҳордаҳ соли таълифаш романи мазкур дастраси хонандагони умумиттифоқ (нашриёти «Советский писатель», 1988) мегардад.

Дар романи мазкур намояндагони се насли одамони советӣ амал мекунанд. Иван-амак — иштирокчии ҷанги гражданӣ ва Ҷанги Бузурги Ватанӣ, Носир Аббос — намояндан насли миёна, Иброҳимҷон ва Хиромон бошанд, ҳанӯз ҷавонанд. Ҳар як қаҳрамон сарнавишти ба худ хосе дорад, талху ширинниро дар умри худ паси сар кардааст. Аммо нисбати ҳамаи онҳо аз забони Носир Аббос гуфтан мумкин аст: «Инсон охир ҳамон аст, ки на фақат ғами хеш, балки ғами дигаронро низ хӯрад». Қаҳрамонҳои Муҳаммадиев дар ақидаи худ устуворанд, ба қувваҳои бад сар хам намекунанд. Аз ҷумла, Хиромон бо ҳамаи драматизми сарнавишташ қуввaеро дорад, ки шарафу номус ва ҳусни инсонни худро ҳимоя кунад. Ҳамчунин, Носир Аббос — корманди назорати халқӣ: вай ҳеҷ гуна фиребгарӣ, хушомадгӯӣ, умуман одамони бепринципу сустфаъолиятро набахшидааст. Маҳз аз ҳамин мавқеи баланди ғоявии қаҳрамонони асар масъалаҳои муҳими иҷтимоию ахлоқии ҳаёти мо ба миён гузошта шуда, моҳияти аслии он тағьиротҳое, ки дар зиндагӣ рух додаанд, равшан гардидааст.

Ф. Муҳаммадиев дар ин асараш ба услуби худ, ки тасвири равшану пурмаънӣ, лиризм, юмори нарм ҷиҳатҳои муҳими онро ташкил додаанд, содиқ аст. Иброҳимҷон, ки ноқили воқеаҳост, қуввае дорад, ки бар амали худ бихандад, бо дигарон хушгӯӣ кунад, алалхусус дар сӯҳбат ва муносибат бо рафиқаш Қамар, суханаш обдору гиро шавад. Дар роман боз як нияти муҳим — муроҷиат ба идеалҳои халқ ҳамеша дар мадди назари нависандааст. Қаҳрамонони «Палатаи кунҷакӣ» қувваи маънавии худро маҳз аз ҳамин сарчашма ҷустуҷӯ мекунанд. Аз ҷумла, Қарим-ака, ин коргари оддӣ, иштирокчии ҷанг беҳуда ба қиссаҳои ҷангии Иван-амак бо шавқ гӯш намекунад, зеро маҳз дар ин солҳои санҷиши бузург ватандӯстии советӣ, қаҳрамонӣ, мардонагӣ ва пуртоқативу интернационализм барин хислатҳои одамони мо зоҳир гардид. Каримҷон аз бекорӣ асари Фирдавсии бузургро мутолиа намекунад: беҳуда нагуфтаанд, ки: «Ҳар он кас ки «Шоҳнома»-хонӣ кунад, Агар зан бувад қаҳрамонӣ кунад». Фирдавсихонӣ муборизаи Носир Аббосро ба муқобили вайронкунандагони қонунҳои социалистӣ боз равшантар ҷилвагар мекунад.

Дар романи «Палатаи кунҷакӣ» нависанда офаридани образи занонро идома додааст. Вай нисбати тасвири симои зан муносибати нозуку принципиалӣ дорад. Аз аввалин ҳикояҳояш сар карда вай ба занон—ҳамзамонони мо диққати махсус медиҳад. Таваҷҷӯҳи ӯро ҳам қисмати мураккаби он, ки ҳангоми муносибати ноодилона ба ин ҷинси латиф зоҳир мешавад ва ҳам имконоте, ки социализм барои ҳаматарафа инкишоф ёфтан, беҳтарин ҷиҳатҳои худро зоҳир намудани зан фароҳам овардааст, ба худ кашидаанд. Образҳои Зайнаббибӣ — аввалин тоҷикзане, ки ба маснади раиси комиҷроияи район расидааст, Ойшахон аз «Одамони кӯҳна», Хиромон аз «Палатаи кунҷакӣ», ки ба куллӣ занони комилҳуқуқи муосиранд на танҳо комьёбии нависанда, балки тамоми адабиёти тоҷик мебошанд.

Диққати ҳамешагии нависанда ба образи зан ҳодисаи тасодуфӣ нест, балки дар муносибат ба вай бештар аз ҳама афкори наву кӯҳна ба ҳам бошиддат бармехӯранд. Чандин вақт ба назари мо чунин менамуд, ки муносибати феодалӣ ба зан ҳодисаи ҷузъии зиндагист ва ба он эътибор додан шарт ҳам набудагист, балки кори муҳим рапорти ҳосили рекордӣ, ба кор даровардани цехҳои наву заводҳои мукаммал ва ғайра мебошад. Замони бозсозӣ моро водор кард, ки ба шароити зисту рӯҳи занон баҳои ҳаққонӣ диҳем, аз болои он ба фикр равем, ки чаро дар саҳифаҳои воситаҳои ахбори оммавӣ ҳар доим аз худсӯзии духтарону занони ҷавон менавиштагӣ шуданд. Ин ҳодисаест, ки на танҳо ба республикаи мо, балки ба ҳамсояҳои мо — республикаҳои Туркманистон ва Ӯзбекистон низ хос мебошад.

Ин фактҳои андӯҳовар аз бисьёр ҷиҳат ба нуфузи зиёд доштани дин дар ҳаёти маънавии деҳот вобаста мебошад. Фазлиддин Муҳаммадиев дар асарҳояш ба масъалаи дин ва мақоми мухталифи он дар ҷомеа мунтазам диққат дода омадааст. Нависанда аз танқиди яктарафаю рӯякии ақоиди динӣ барҳазар аст, ба назари ӯ мавҷудияти он натиҷаи инкишофи таърихист ва наву кӯҳнагӣ дар зиндагӣ ба сурати хеле мураккабу омехта арзи андом кардаанд. Вале вай таъсири манфӣ, гоҳо иртиҷои динро дар шуури одамон низ хуб дарк кардааст. Ҳанӯз дар яке аз повестьҳои нахустинаш — «Одамони кӯҳна» вай ба ин мавзӯъ диққати махсус дода буд. Қаҳрамонони асар одамони умрдида, мӯйсафедон мебошанд ва табиист, ки кас дар тафаккури онҳо ҷаҳонфаҳмии динӣ нақши муайяне дорад. Аммо Аҳрор-амак, Зиёбобо ва Иқбол-хола одамони замони мо мебошанд. Бинобар он дар муносибати онҳо бисьёр вақт гузашта бо рӯзгори кунунӣ бархӯрда, боиси воқеаҳои хандаовар мегардад. Маҳорати нависанда дар он зоҳир мешавад, ки вай ҳар он чи бо номи оллоҳ ва ақоиди динӣ вобаста аст, тавассути юмор ошкор ва маҳкум менамояд. Масалан, Иқбол-хола аз рӯи эҳтиром ба билети комсомолии набераааш онро ба қабати китоби барояш муқаддас — Қуръон пинҳон мекунад. Дар рӯзи 63-солагии Иқбол-хола (ин синни марги Муҳаммад аст, ки аз тарафи эътиқодмандон бузург дошта мешавад) ба ҷои дуою фотиҳаи анъанавӣ, одамон бо ифтихор ахборро дар бораи осмонро тасхир кардани инсон гӯш мекунанд. Хандаовар аст, ки Зиёбобо орзуи худро ба аъзоёни ҚМ «илоҳо, барака ёбетон» гуфта ифода кардааст, ё иловаи вай ба мактубаш «ҳамаи мӯйсафедон дуогӯятон» аз соддадилии ӯ гувоҳӣ медиҳанд.

Аммо дар повести «Зайнаббибӣ» нависанда шакли дигари тасвирро истифода кардааст. Вай дар заминаи материали таърихӣ нишон медиҳад, ки чӣ гуна боварии кӯркӯрона ба ақоиди динӣ, фанатизми динӣ одамонро ба фоҷеътарин ҷиноят — ба бародаркушӣ тела медиҳад.

Ф. Муҳаммадиев хуб фаҳмида буд, ки дин роҳи имконоти эҷодии инсонро мебандад, фаҳмиши ӯро нисбати воқеият маҳдуд месозад, боиси авҷи ҷаҳолат ва риёкорӣ мегардад. Дин боздорандаи тағйирот дар маишат, заминаи асосии муносибати боию феодалӣ нисбат ба занон ва сарчашмаи ҳама гуна таассуб ва мавҳумот мебошад. Умуман маълум буд, ки мавзӯи мазкур диққати нависандаро ба тариқи ҷиддӣ ба худ кашидааст. Ва инак, соли 1965 китоби машҳури вай «Дар он дуньё» ба майдон омад. Дар сарсухани нашри русии он мунаққиди маъруф А. Макаров навишта буд, ки «ба вуҷуд омадани повести мазкур аз ба савияи тозае баромадани насри тоҷик шаҳодат медиҳад, чуноне ки дар вақташ назми тоҷик тавассути достонҳои Мирзо Турсунзода ҷасурона ба ин роҳ даромада буд». Ин баҳо ба нависандае, ки дар он солҳо ӯро хонандаи умумиттифоқ ҳанӯз кам мешинохт, ҷолиби диққат мебошад.

Повесть бо маҳорати калон ва санъати баланди ҳаҷвӣ таълиф шудааст. Ва дар ин ҷои шубҳа нест, зеро ҳаҷвнигори бомаҳорат ва соҳибтаҷриба материали кофӣ зери даст дошт. Вай ҳамроҳи гурӯҳи зиёратгарон ба «ҳаҷ» рафта буд. Ин асари ҳаҷвии Ф. Муҳаммадиевро метавон ба қатори беҳтарин асарҳои дар мазвӯи зиддидинӣ эҷодшудаи на танҳо адабиёти советӣ гузошт. Чунин ба назар мерасад, ки аз замони Лео Таксиль инҷониб дигар нависандаи атеисте пайдо нашудааст, ки ба андаруни муқаддасоти динӣ ворид шуда (ба хотир меорем, ки Лео Таксиль гӯё тавба карда ба ҳарамхонаи ибодатхона даромада буд ва барои асари оияндаи худ «Мағоки муқаддас» чунон материале гирд овард, ки пояҳои динро ба ларза даровард), тавассути ҳаҷву киноаи нишонрас он ҳама бебуньёдиву нолузумии динро бо маҳорати

баланде собит намуд. А. Макаров барҳақ қайд карда буд, ки аз ҷумлаи аввали повесть: «Мо ба ИЛ-18 савор шуда ба ҳаҷ меравем» бахудгосии тору пуди бадени асар муайян мешавад. Танқиди ислом дар повесть гӯё аз ду ҷониб ҷараён гирифтааст: аз як тараф, тавассути тасвири реалистии ходимони дин, ҳамсафарони ноқил моҳияти изтироби ботинии Исрофил, ки писараш олими физик асту худ нисбати касбаш ба андеша рафтааст, эътиқоди кӯркӯронаи Наримон, Урок, Махсуми миҷ-миҷдаҳонро, ки дин барояшон воситаи калонтарошӣ ва фоида аст, ошкор мешавад, аз тарафи дигар, нависанда ба воситаи маълумоти фаровоне бебуньёд ва дурӯғ будани бисьёре аз ривояту қиссаҳои дини исломро фош месозад. Хусусияти барҷастан эҷодиёти Ф. Муҳаммадиев, ки аникии мавқеи ғоявии нависанда аст, дар повести мазкур тавассути образи ноқили воқеаҳо — Қурбон Маҷидов хеле табиӣ ва ҳадафрас анҷомидааст. Чунин ба назар мерасад, ки дар баъзе мавридҳо аз забони қаҳрамон худи нависанда ҳарф мезанад, аммо он на ба мақсади мазамматн қаҳрамон.

Ҳамин чиз ҷолиби диққат аст, ки пас аз он ҳама дидаву шунавидаҳо, пас аз зиёрати ҷойҳои «муқаддас» бовари Қурбон Маҷидов ба ақли солими инсон афзун ёфт. Дар охири сафар бошад, боварaш ба худ, муҳаббаташ ба Ватан аз буда бештар гардидааст. Моҳияти ғоявию тарбиявии повести мазкур дар пафоси гуманистии вай, ки ба муқобили асорати маънавии инсон ва маҳдудияти он, баҳри инкишофи ҳақиқии вай нигаронида шудааст, ифода ёфтааст.

Характери асили миллӣ, арзишҳои ҳақиқии инсонӣ, одоби социалистӣ, ки дар худ беҳтарин суннатҳои ахлоқии инсониятро ғунҷоиш додааст, ҳамеша мавриди андешаи ҷиддии Ф. Муҳаммадиев буданд. Қаҳрамони мусбати нависанда таҷассуми образи ҷомеи инсони советӣ мебошад. Намояндагони наслҳои гуногуни одамонро тасвир карда, ӯ кӯшиш мекунад, ки моҳияти характери халқро равшан намояд. Ба ин маънӣ Муҳаммадиев дар ҳикояҳояш як силсила характерҳои асили миллӣ офаридааст. Аксари ҳикояҳои ӯ аз ҷиҳати психологӣ ғанӣ мебошанд, банду басти мустаҳкам доранд, дар онҳо ҷузъиёт маънии бузургеро дорост. Бо ин ҳама хусусият ҳикоёти нависанда дар ҳикояи муосири тоҷик имтиёз доранд.

Инак, дар ҳикояи «Даъво» образи паҳлавон Аҳмадбек мавриди тасвир аст. Дар ҳикоя муҳаббати мардуми тоҷик ба гӯштӣ чун як шакли мусобиқа, эҳтироми ӯ ба паҳлавонони асил, покдилу ҳалолкор хеле хуб баён шудааст. Паҳлавони халқӣ, дӯстдоштан халқ ин ҳодисаи тасодуф нест, балки онро бояд чун нишонаи иқтидор, бурдборӣ, нишонаи худмуҳофизии халқ ҳамл кард. Ин анъанаи тоисломӣ аст, ки намунаи барҷастааш образи бо тахайюли халқ офаридашудаи Рустам мебошад. Халқ чунин анъанаҳои беҳтарини худро боэҳтиёт нигоҳдорӣ мекунад. Аз ин назар образи паҳлавонони некпиндор Наврӯз ва Аҳмадбек бисьёр самимӣ ва табиӣ офарида шудааст. Ҳеҷ кадоме аз онҳо аз қувваи бозуи худ заррае ғарра нестанд. Ба онҳо симои мағруру худписанди Муҳаммадмурод, ки аз мақсадҳои худхоҳона ва бовари бебуньёд ба қувваи ҷавониаш, оддитарин талаботи одобу ахлоқи халқро фаромӯш кардааст, муқобил меистад. Муаллиф ин рӯҳияи Муҳаммадмуродро аз ҷиҳати психологӣ ба тасвир гирифта, ӯро то охир фош месозад. Дар ҳаққи ӯ ҳукми охиринро мӯйсафеди посбон, ки хешаш ҳам мебошад, гуфтааст: — «Боз гирья ҳам мекунад, сакалту, гарданат шиканад илоҳӣ, — гуфт мӯйсафед. — Муттаҳам!».

Арзиши кори хайр, қимати аслии зиндагии инсон масъалаи ҳикояи дигар — «Рӯзи дафни усто Оқил» мебошад. Нависанда калиди хеле мувофиқе барои тасвири масъалаи мазкур дарьёфт кардааст. Ҳамаи воқеаҳо аз назари Абдурауф-амак як одами муқаррарие, ки саводи баланд ҳам надораду аз хурофот низ ба куллӣ покиза нест,

накл мешавад. Ҳикоя аз андешаҳои Абдурауф дар бораи хотираи халқ ва адолат, ки аз ҳар гуна қонун пуриқтидортар аст, оғоз мешавад. Вайро рӯҳияи нооромӣ, ҳисси он ки ҳамдеҳагонаш усто Оқилро намебахшанд, ба худ машғул доштааст: «Ё тавба! Ин қадар сангдиланд мардум. Аз ягон бандаи шӯрбахт гуноҳе сар занаду аз байн муддате гузарад, ҳатто қонун, қонуни давлат гузашт мекунад... Аммо одамизод — не, намебахшидааст». Ин андешаи Абдурауф на баҳои одамонро, балки дарки он ҳақиқатро, ки онҳо ҳақанд, ифода кардааст. Тамоми инкишофи минбаъдаи воқеаҳо ва андешаҳои Абдурауф-амак ӯро ба хулосаи қатъие меоваранд, ки усто Оқил баъди худ хотираи нек нагузошт. Тасодуфӣ нест, ки усто Оқили дарундору одамбезор ба хаёли қаҳрамон симои Раиси тасмапечи беинсофро меоварад, ҳарчанд ки усто ба касе зулм ва бадӣ накарда буд. Вале дар ҳар ду маврид ҳам ҷанбаи худпарастии характерҳо, ки дар шаклу вусъати гуногун зоҳир гардидааст, мавриди андеша мебошад. Ҳамин чиз низ ибратбахш аст, ки пас аз ба хок супурдани марҳум мардум ба даъвати чизе дар бораи вай гуфтан чӣ гуна муносибат мекунанд. Аз рӯи анъана одатан «Марҳум, одами хуб буд» мегӯянд. Дар гӯрондани Раиси тасмапеч касе наомад ва ҷасади ӯро бо супориш чанд кас ба хок супориданд. Ҳамин буд охирин баҳои одамон ба он Раиси золим. Дар сари қабри усто низ касе чизе гуфтан намехоҳад. Дар охир, Абдурауф ҷаҳлашро базӯр фурӯ бурда, қариб фармон дод: «О як чиз гӯед, охир!». Ва одамон дар ҷавоб: «Устои нағз буд Оқил-амак», «Ҳа усто буд» гуфта бо пайроҳа фаромадан гирифтанд. Ин ҷавобҳо ба андешаҳои Абдурауф-амак дар бораи усто Оқил нуқта гузоштанд ва барои мо, хонандагон, баҳои ҳақиқии халқро дар бораи касе, ки танҳо барои худаш зиндагӣ мекунад, равшан намуданд.

Умуман ҳикояҳои Ф. Муҳаммадиев имкони дарки бадеии характери миллиро васеъ карданд. Масалан, ҳикояҳои вай «Савдои умр», «Арзамас», «Роҳ», «Хиёбони Нодир», «Сози Мунаввар» тасаввури моро дар бораи характери миллии тоҷикон ғанӣ месозанд. Тасвири реалистии фаҳмрасу содда, шиддати фикр, таҳрики накл, сермаъноӣ ва аниқии ҷузъиёт, серпайвандии тору пуди бадеии асарҳои ӯ, пурғунҷоишии матн мӯъҷизаи хосаи насри Муҳаммадиевро ба вуҷуд оварданд.

Як чизро таъкид кардан лозим аст, ки тадқиқи характери халқӣ аз асар то ба асари нависанда ғанитар шудааст. Ин ҷо мехоҳем як қайди бисьёр аниқи А. Борщаговскийро оварем, ки гуфта буд: «Муҳаммадиев мусаввири зиндагии муҳаррик аст. Қувваи савқӣ ва, эҳтимол, мақсади бошууронаи эҷодиёти ӯ дар тадқиқи тағйирот — дар олами объективӣ ва дар рӯҳияи инсон, дар шеърияти онҳо, давомнокӣ, вусъат, дар мазмуни конкретии таърихии онҳо зоҳир мешавад». Нависанда дар ҳикояҳояш чандин образҳои аҷоиби намояндагони халқро ба вуҷуд оварда, дар романи «Палатаи кунҷакӣ» ва повестьҳои охиринаш «Шоҳии япон» ва «Варта» бо роҳи амиқбурди тадқиқи характери муосирон рафт.

Халқи тоҷик дар оилаи бародаронаи халқҳои мамлакатамон зиндагӣ мекунад ва ин воқеияти нави таърихӣ наметавонад, ки дар характери ӯ бетаъсир бошад. Ва Муҳаммадиев хеле нозук ба чӣ тариқ ғанӣ шудани характери миллиро тавассути интернационализм дарк намуд. Аз ин рӯ, доираи таваҷҷӯҳи қаҳрамонҳои «Палатаи кунҷакӣ» хеле васеъ аст, эҳсосу андешаи Носир Аббосу Иброҳимҷони тоҷик аз фикру ҳисси Иван-амаки рус (худи номи ин қаҳрамон як ҷузъи аҷиби якдигарафзоии ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар тафаккури мардуми мост) ҳеҷ тафовут надорад. Эътиқоду эътимоди акаи Барака аз «Шоҳии япон» бешубҳа интернационалист. Саидбек аз повести «Варта», ки дар ҳолати ноқулае афтодааст, дар бораи ҳаёти худ ба андеша рафт, ботинан дар алайҳи таҳқиру бӯҳтон ва гардани ҳам ба му-

бориза медароянд. Ва ӯ дар ин маврид на танҳо аз сарчашмаҳои ахлоқии халқи худ (масалан бобояш Бузург) рӯҳ мегирад, балки дастгирӣ ва талқини Новикови рус ӯро аз андеша ба амали фаъолона ҳидоят мекунад.

Бо эҷодиёти худ Ф. Муҳаммадиев аз бисьёр ҷиҳатҳо мафҳуми халқияти адабиётро ғанӣ кард. Вай инро ба сифати масъулияти эҷодкорӣ ва қарзи гражданӣ ба ҷо овард. Вай тадқиқи бадеии падидаҳои навро дар ҷомеа ҳамеша дар мадди назар медошт, ҳамеша тазоҳури ҷиҳати интернационалиро дар характер таъкид мекард. Ҳамчунин вай ҳамеша ба майдон омадани қаҳрамони фаъолро ба зудӣ пай мебурд, бо кору сухан нависандагонро, хусусан адибони ҷавонеро, ки дар тасвири бадеии рӯйдодҳои нави зиндагӣ маҳорат зоҳир кунанд, дастгирӣ мекард. Вай хеле хуб дарк карда буд, ки чизи миллӣ ба туфайли интернационализм ғанӣ мешавад, интернационализм бошад, ба як ҷузъи ҷудоинопазири чизи миллӣ табдил меёбад.

Қорро аз фаъолияти журналистӣ сар карда, Ф. Муҳаммадиев ҳеҷ гоҳ алоқаро аз матбуот накандааст. Фаъолиятмандии гражданӣ ва ҷамъиятии вай ғайриоддӣ буданд, хусусан ки Ф. Муҳаммадиев зоҳиран ваҷоҳати ороме дошт. Устухони ӯ чун журналист дар замони «нармшавӣ» ҳаёти сиёсии ҷомеа дар ними солҳои панҷоҳ шах шудааст. Гумон меравад, ки ба фаъолияти очеркнависии Ф. Муҳаммадиев, хусусан дар мавзӯи деҳот, асари В. Овечкин «Зиндагии рӯзмарраи як район», ки дар муносибат ба масъалаҳои деҳот гардише ба вуҷуд овард, таъсири муайян расонидааст. Дар он солҳо нависанда чанд маротиба ба Москва рафта буд ва табиист, ки ин ба ӯ барои азхуд кардани идеяҳои нав ва насими тозаи адабӣ таъсири самарабахше гузошт.

Нависанда яке аз нахустин касоне буд, ки ба мавзӯи танқиди бюрократизм пардохта, симои роҳбарони мағрур, худбоварро мавриди интиқод қарор дод. Масалан, дар очерки «Фаттоҳ ва Музаффар» низои коммунисти асили ҷонсӯз Музаффарро бо раиси худпарасту бепарво Фаттоҳ тасвир карда, ба хулосаи принципиалие меояд, ки бо чунин одамон муросо кардан мумкин нест. Фаттоҳро «ба хотири панҷ ҳазор нафаре, ки ӯ ба онҳо роҳбар аст» афшонда мондан даркор аст. Ҳоло, ки ба навиштани очерки мазкур зиёда аз сӣ сол гузаштааст ва коллективҳои меҳнатӣ ҳуқуқи аз роҳбарони беҳунар халос шудан дода шудааст, ин суханон имрӯзӣ садо медиҳанд.

Ҷолиби диққат аст, ки нависанда дар солҳои карахтиву барҷомондагӣ низ хомӯш нанишаст. Барои намуна «Прокурорҳои нармдил ва дуздони шердил» (мактуби нимкушода ба прокурори республика)-ро, ки оҳанги сахти ҳаҷвӣ дошту аз сустии кормандони назорат ва афзудани дуздидани моликияти ҷамъият баҳс мекард, ба хотир овардан кифоя аст. Доираи фаъолияти журналистии Муҳаммадиев дар ҳақиқат васеъ буд, он аз памфлетҳо дар мавзӯи байналхалқӣ то очерку мақолаҳои проблемӣ дар бораи беҳ намудани шароити зисти деҳотро дар бар гирифтааст. Ин масъалаҳо, аз ҷумла беҳтар кардани шароити иҷтимоӣ, зиёд будани фавти кӯдакон ва бад шудани сиҳатии одамон, аз масъалаҳои муҳими рӯзгори имрӯзаи мо мебошанд.

Ф. Муҳаммадиев зиёдтар аз ду сол (аз июни соли 1962 то декабри 1964) ба сифати сармуҳаррири журнали «Хорпуштак» кор кард, ки маҳз дар ин давра жанрҳои нави ҳаҷвӣ аз нав зинда ва масъалаҳои ҳалталаби ҷиддӣ ба миён гузошта шуданд, қувваҳои эҷодӣ ба як ҷо ҷамъ оварда шуданд. Ин вақте буд, ки жанрҳои ҳаҷвӣ аз ҷиҳати бадеӣ ғанӣ гаштанд (ба ин, албатта, эҷодиёти худи Ф. Муҳаммадиев таъсири муайян дошт), аз забони ширину обдори халқӣ, кинояву таъзир, латифа, зарбулмасалу мақолҳо бамаврид ва фаровон истифода мешуданд.

Ф. Муҳаммадиев чун эҷодкор дар инкишофи маданияти халқаш масъулияти зиёдеро ҳис мекард, қувваи бисьёре барои пур кардани «ҷойҳои холӣ»-и санъати тоҷик ба харҷ медод. Масалан, бо мақсади ба инкишофи театри касбии тоҷик ёрӣ расонидан вай як қатор пьесаҳои Н. Погодин, А. Қаҳҳорро ба тоҷикӣ баргардонд. Вай тарҷумони бетараф набуд: вақте ки пьесаи танқидии «Садо аз тобут»-и А. Қаҳҳорро аз барномаи театри ба номи Лоҳутӣ баровараданд, Ф. Муҳаммадиев ба ҳимояи он бархост ва дар саҳифаи матбуот бо мақола баромад кард ва ин қарори нодурустро ба зери танқид гирифт. Вай қувваи қалами худро дар драматургия низ санҷид. Муҳаббати халқро ба мазҳакаи мусиқӣ ба ҳисоб гирифта (вай бо як муҳаббат дар борai мазҳакаи Ӯ. Ҳоҷибеков «Оршин мол-олон» сухан ронда буд), мазҳакаи «Охирин арӯси амирулмӯъминин»-ро таълиф кард, ки саҳнаҳои мусиқии фаровоне дошт. Пьеса дар саҳнаи Театри академии драмаи ба номи Лоҳутӣ таҳия шуд ва дар байни тамошобинону театршиносон боиси гуфтугӯи ҷиддӣ гардид...

Вай ба ривоҷи кинои тоҷик низ диққати бисьёр додааст. Ба сифати сармуҳаррири Госкинои республика кор карда, барои киноҳои ҳуҷҷатӣ ва бадеӣ якчанд сценарияҳо навиштааст. Фильми бадеие, ки аз рӯи сценарияи ӯ режиссёр Т. Собиров бо унвони «Вохӯрӣ дар дараи марг» таҳия намуд, соҳиби мукофоти Кинофестивали XIII Умумиттифоқ гардид.

Ф. Муҳаммадиев дар соҳаи тарҷумаи бадеӣ низ меҳнати пурмаҳсуле кардааст. Тарҷумаи асарҳои А. П. Чехов, Т. Драйзер, трилогияи Андре Стил «Зарбаи сеюм», роману повестьҳои Ч. Айтматов «Ҷамила», «Алвидоъ Гулсарӣ!», «Дуроҳаи буронӣ» ва бисьёр дигар навнсандагони советию хориҷӣ ба қалами ӯ тааллуқ доранд.

Дар тарбияи бисьёр адибони тоҷик Ф. Муҳаммадиев хизмати калоне кардааст. Чӣ нависандагони миёнсол ва чӣ ҷавон монанди Ӯ. Кӯҳзод, Б. Ғанӣ, Саттор Турсун, А. Самадов, Б. Файзуллоев, С. Раҳимов, Баҳманьёр, Ҷ. Акобиров ӯро устоди худ меҳисобанд. Имрӯз адабиёти советии тоҷикро бе эҷодиёти ин нависандаи машҳуру бахудхос, бе навҷӯиҳо ва навовариҳое, ки вай ба он ворид сохтааст, тасаввур кардан мушкил аст. Эҷодиёти вай барҳақ инкишофи мантиқии нависандагони насли калонсоли тоҷик буд. Вай ҷиҳатҳои беҳтарини навиштаҳои онҳоро омӯхта буд. Масалан, ҷанбаи амиқи шахсӣ, нақли субъективӣ ба гирумони устод Айнӣ дар «Ёддоштҳо» қаробат дорад. Дар услуби Муҳаммадиев бисьёр сифатҳои насрии А. Деҳотӣ давом ёфтаву такмил пазируфт. Истеъдоди Ф. Муҳаммадиев баробар бо истеъдоди Ч. Айтматов, В. Астафьев, Р. Ғамзатов, Н. Думбадзе, Ф. Искандар инкишоф ёфт, ки байни эҷодиёти ҳамаи онҳо аз ҷанбаи субъективӣ дар нақл сар карда, то истифодаи тарзҳои гуногуни тасвири лирикӣ, юмору ҳаҷв, аниқии ҷузъиёт, маҳорати чеҳранигорӣ ва бисьёр дигарҳо наздикиҳо дарьёфт кардан мумкин аст. Аммо ин маънои онро надорад, ки Ф. Муҳаммадиев аз бозьёфтҳои дигарон истифода карду халос. Не, ҳаргиз ин тавр нест. Фақат истеъдоди эҷодкорони бузург ҳамеша дар ҷиҳатҳои умумӣ ба ҳам наздикиҳо доранд, ҳарчанд фардияти эҷодии онҳо нотакрору ба қолабҳо оддӣ тавсифнашаванда мебошад. Истеъдоди бузург ҳамеша пурасрор аст, сирри вай дар ҷозиба ва нотакрориаш зоҳир мешавад. Ба ин маънӣ садои Ф. Муҳаммадиев дар ансамбли серовози адабиёти сермиллати советӣ ба тарзи равшан, ба худ хос ва форам ба гӯш мерасад.

Абдухолиқ НАБИЕВ,
Виктор ЛЫСЕНКОВ.

## Ба мо ҷавоб медиҳанд

# «Такмили структураҳои ташкилии идоракунии илму техника»

Госплани РСС Тоҷикистон оид ба масъалаи татбиқ намудани таклифҳое, ки дар мақолаи Р. Мирзоев ва М. Саидов «Такмили структураҳои ташкилии идоракунии илму техника» («Коммунисти Тоҷикистон» № 4, 1987) пешниҳод шудаанд, чунин хабар медиҳад.

Ҳангоми тартиб додани схемаи генералии идора кардани хоҷагии халқи РСС Тоҷикистон як қатор таклифҳои муаллифони мақола истифода шудааст. Аз ҷумла, ба управленияи илму техника ва информатика табдил додани шуъбаи муттаҳидаи илм ва техникаи Госплани республика пешбинӣ шудааст. Ҳозир дар доираи чорабиниҳои навсозии органҳои идоракунии республика оиди танзими вазифаҳои органҳои идоракунии илм ва техника кор бурда мешавад. Комиссияи махсусе, ки Совети Вазирони РСС Тоҷикистон ташкил кардааст, фаъолияти як қатор ташкилотҳои илмӣ ва лоиҳакаширо тафтиш намуд. Таклифу тавсияҳои дахлдор ба Совети Вазирони республика пешниҳод шудаанд.

Ҷ. КАРИМОВ,
раиси Госплани РСС Тоҷикистон.

# «Иқтидорҳоро зудтар ба кор андозем»

Чунин ном дошт мақолаи доктори илми иқтисодӣ А. Завулунов, ки дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон» (№ 6, 1987) чоп гардида буд.

Ҷонишини раиси Госплани РСС Тоҷикистон А. Грищенко ба редакция хабар дод, ки Госстрои СССР оиди мӯҳлати лоиҳакашӣ ва сохтмони объектҳо ҳуҷҷатҳои нав тайёр карда истодааст. Дар онҳо дараҷаи ба дастомада ва пешомади истифодаи комьёбиҳои прогресси илму техника дар кори лоиҳакашию сохтмон ба ҳисоб гирифта мешавад.

Бо вуҷуди ин, чи тавре ки дар мақолаи А. Завулунов барҳақ қайд шудааст, кашол ёфтани азхудкунии иқтидори лоиҳавӣ дар як қатор ҳолатҳо оқибати дараҷаи пасти техникаи корхонаҳои сохташуда ва нимкола мондани сохтмони объектҳои силсилаи технологӣ мебошад.

Коллегияи Госстрои СССР қарор қабул кард, ки соли 1988 инвентаризацияи саросари сохтмонҳо гузаронда, дар айни замон мутобиқати дараҷаи техникии лоиҳаҳои корхонаю истеҳсолоти сохта ва реконструкцияшаванда ба талаботи ҳозираи прогресси илму техника, инчунин бо назардошти таъмин будани ташкилотҳои бинокорӣ бо маблағ, ашьёи хом, энергия ва ресурсҳои меҳнатӣ имконияти дар мӯҳлатҳои муайяншуда ба итмом расонидани сохтмони корхонаҳои мазкур омӯхта шавад.

Материалҳои инвентаризация дар Госплани СССР, Комитети давлатии СССР оид ба илму техника ва Госстрои СССР омӯхта хоҳанд шуд.

Мувофиқи низомномаи намунавӣ дар бораи солҳои 1988—1990 ташкил намудан ва истифода бурдани фондҳои мутамарказии тараққии истеҳсолот, илму техника ва захираи вазоратҳо барои корхонаҳои ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидашуда, ки Вазорати молияи СССР тасдиқ кардааст, барои объектҳои истеҳсолӣ ва иқтидорҳои нав ба кор андохташаванда ташкил кардани фонди ҳавасмандгардонии моддӣ пешбинӣ шудааст.

Мӯҳлатҳои нормативии азхудкунии иқтидорҳои навро, чун қоида, институтҳои махсусгардонидашудаи технологӣ муқаррар ва вазоратҳои дахлдор тасдиқ мекунанд. Вазоратҳои соҳавӣ инчунин нормативҳои дахлдори иқтисодии ҳавасмандкунандаи тезонидани суръати азхудкунии иқтидорҳоро муқаррар менамоянд. Дар корхонаҳои вазоратҳои саноатӣ системаи ҳавасмандгардонии моддии истифодабарандагон барои сари вақт ва пеш аз мӯҳлат азхуд намудани иқтидорҳои истеҳсолӣ ҷорӣ карда шудааст. Планҳои тайёр намудани кадрҳои коргарӣ тартиб дода мешаванд. Дар корхонаҳои калон бошад, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва комбинатҳои таълимӣ сохта мешаванд.

Чораҳои такомулоти процесси азхудкунии иқтидорҳои нави истеҳсолӣ имкон медиҳанд, ки мӯҳлати бо иқтидорҳои пурраи лоиҳавӣ ба кор андохтани корхонаҳо кӯтоҳ карда шавад.

Ба матбаа 04.05.88 супурда шуд. Ба чопаш 31.05.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17303 (тоҷикӣ—12080, русӣ—5223). КЛ. 04862. Супориши 2317.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон,
ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.



ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!

# Коммунисти Тоҷикистон





**Дар шумора:**






7
1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

7 ИЮЛЬ 1988

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЕТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:

734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

Равнақ додани ошкорбаёнӣ, принципҳои демократӣ дар хоста гирифтан ва ҷойгиронии кадрҳо, фаъолона таъсир расондан ба рафти бозсозӣ вазифаи муҳимтарини ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошад. Ин масъалаҳо дар маркази диққати пленуми X КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон буданд, ки 21 май дар Душанбе барпо гардид.

Рӯзномаи пленум аз масъалаҳои зерин иборат буд: ҳисоботи комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод дар бораи кори боз ҳам баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар амалӣ гардондани бозсозӣ.

Ахборот аз рафти иҷрои қарору тадбирҳои онди мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳои баён кардаи вакилони конференцияҳои партиявӣ ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон.

Интихоби вакилон ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС.

Аз рӯи масъалаи якум котиби якуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод М. С. Табаров маърӯза кард. Котиби якуми комитети партиявии райони Куйбышев И. Ҳалимов маърӯзаи иловагӣ кард.

Дар пленум инҳо ба музокира баромаданд: А. И. Ситников — кафшергари заводи «Торгмаш»-и Ленинобод, С. Б. Бекназаров — котиби якуми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, И. Е. Тимошенкова — мудири шӯъбаи беморхонаи клиникии республикавии рақами 3, Н. В. Николаев — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа, Б. Асатуллоева — котиби комитети партиявии колхози ба номи Куйбышеви райони Мастчоҳ, А. А. Черепанов — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Кӯлоб, З. Н. Насриддинов — директори Агентии телеграфии Тоҷикистон, А. А. Борзенко — раиси комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон, раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба нархгузорӣ, З. Ҷумъаева — коргари фабрикаи ресандагию бофандагии Конибодом, А. А. Шашин — котиби ташкилоти партиявии Комитети давлатии агросаноатии республика, А. Ҳ. Ҳалимов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Душанбе, С. Раҷабов — котиби ташкилоти ибтидоии партиявии корхонаи нақлиёти автомобилии рақами 18-и райони Фархор, Д. А. Ашӯров — сармуҳаррири журнали «Коммунисти Тоҷикистон».

Дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов нутқ кард.

Аз рӯи масъалаҳои муҳокимагардида қарори дахлдор қабул шуд.

Мувофиқи қарорҳои Пленуми июнии (соли 1987) КМ КПСС дар пленум вакилон ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС интихоб шуданд. Дар маҷлисҳои кушодаи партиявӣ боназардошти фикри коллективҳои меҳнатӣ 87 номзад вакил номбар шуда буд. Бюрои комитетҳои партиявӣ 54 нафари онҳоро тарафдорӣ кард. Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон нормаи муқаррargardidai намояндагиро ба назар гирифта, 33 номзадро ба муҳокимаи пленум пешниҳод намуд. Баъди муҳокимаи ҳар шахс ва дар натиҷаи овоздиҳии пинҳонӣ ҳамаи онҳо бо аксарияти овозҳо аз ташкилоти партиявии республикавии Тоҷикистон вакилони Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС интихоб шуданд.

Пленум А. Н. Махсумовро бинобар ба кори дигар гузаштанаш аз вазифаи номзад ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод кард.

М. Солеҳов — раиси Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон номзад ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб шуд.

Бо ҳамин пленум анҷом ёфт.

Дар пленум коркуни масъули КМ КПСС Г. В. Саенко, сармуҳаррири газетаи «Комсомольская правда» Г. Н. Селезнёв иштирок доштанд.

# САНАДИ НАВИНИ ВЛАДИМИР ИЛЬИЧ ЛЕНИН

**Мактуби В. И. Ленин ба аъзои КМ РСДРП И. П. Гольденберг аз 28 октябрь (10 ноябри) соли 1909, ки дар поён чоп мешавад, қариб 80 сол дар фонди департаменти полис дар шакли дастхат ва нусхаҳои чопи мошинка (перлюстрацияҳо) хобид, ки ҳоло дар ЦГАОР СССР (Архиви давлатии марказии Революцияи Октябри СССР) маҳфуз аст. Ин мактубро доктори илми таърих, профессори Академияи илмҳои ҷамъиятшиносӣ дар назди КМ КПСС И. Е. Горелов ва номзади илми таърих, доценти Институти давлатии тиббии Красноярск В. С. Эмексузян ёфтанд. Ҳамроҳи онҳо кормандони Институти марксизм-ленинизм дар назди КМ КПСС бо роҳи таҳқиқ ба В. И. Ленин тааллуқ доштани мактубро исбот намуданд.**

**Мактуб дар шароити иртиҷоъ, ки баъд аз шикасти революцияи якуми буржуазӣ-демократӣ дар Россия (солҳои 1905 — 1907) фаро расид, навишта шудааст. Ин давра яке аз давраҳои вазнинтарини таърихи партияи большевикӣ буд. Партия дар шароите, ки ҳукумати подшоҳӣ революционерон, алалхусус большевиконро сахт таъқиб мекард, ба пинҳонкорӣ гузашт. Декабри соли 1907 Ленин маҷбур буд ба хориҷа муҳоҷират кунад. Аввал ӯ дар Женева, сонӣ, аз моҳи декабри соли 1908, дар Париж зиндагӣ мекард.**

**Он замон Ленин вазифаи партияро дар он медид, ки ба фарорасии болоравии ҳатмии нави революционӣ тайёрӣ бинад, ташкилотҳои партиявии пинҳониро эҳтиёт ва мустаҳкам намояд, кори пинҳониро бо кори ташкилотҳои ошкори мухталиф тавъам созад, ягонагии ташкилӣ ва идеявии партияро мустаҳкам кунад.**

**Мактуби чопшавандаро Ленин дар Париж навишта, ба Петербург фиристодааст. Дар он Ленин ба масъалаҳои ҳайати таҳририяи газетаи ошкори фракцияи социал-демократии Думаи давлатии III — «Новый день» («Рӯзи навин»), ки яке аз муҳаррирони он мактубгиранда — И. П. Гольденберг буд, ва ба масъалаи пуле, ки барои идомаи нашри газета зарур буд, дахл мекунад. Ин қисмати мактуб тасаввуроти моро дар бораи роли Ленин, большевикон дар кори истифодаи имконниятҳои ошкоро барои мустаҳкам намудани равобити партияи пинҳонкор бо оммаҳо, аз ҷумла дар роҳбарӣ ва фракцияи социал-демократии Дума васеътар мекунад.**

**Дар солҳои иртиҷоъ Ленин бо меньшевикон ва дигар оппортунистон мубориза қатъӣ мебурд. Дар мактуб ликвидаторҳо, муросокорон ва троцкийчӣён таҳти танқиди сахт ва принципӣ гирифта шудаанд. Ленин нишон медод, ки ба изҳороти ликвидиторҳои ҷудогона дар бораи дасткашии онҳо аз ақидаҳои хатояшон эҳтиёткорона муносибат карда, ин дар амал озмуда шавад. Ӯ ба Гольденберг хабар медод, ки худи вай дар Париж ба муқобили муросокорон нисбат ба меньшевикон-ликвидаторҳо ва троцкийчӣён муборизаи шадид мебарад.**

**Дар мактуб Ленин централизми Троцкийро фош месозад. Ӯ нишон медиҳад, ки Троцкий мубориза бо фракциячигиро ба худ ниқоб карда, дар амал бо кору аъмоли худ «тарзу услубҳои бадтарини меньшевикони фракционери бадтаринро» аз нав зинда мекунад, фракцияи худро барпо месозад, газетаи фракционии «Правда»-ро дар Вена нашр менамояд. Ленин Троцкийро дасисакор меномад, аз ёрӣ расондан ба ӯ, аз робита бо ӯ қатъиян даст мекашад ва даъват менамояд, ки бо вай муборизаи оштинопазир бурда шавад.**

**Ленин дар мактуб ба большевикони дар Россия буда маслиҳат медиҳад, ки наздикшавии большевиконро бо меньшевикони партиявӣ дар муборизаи зидди ликвидаторҳо, барои эҳтиёт ва мустаҳкам кардани РСДРП чӣ тавр хубтар ба амал бароваранд.**

**Ҳуҷҷати нашршаванда барои омӯхтани таърихи партия дар даврaи иртиҷои солҳои 1907 — 1910, ҳаёт ва фаъолияти пешвои партияи большевикӣ аҳамияти бузург дорад.**

**Мактуб дар Маҷмӯаи ленинии навбатӣ ба табъ хоҳад расид. Мактубро ба чоп мушовири институт, доктори илми таърих Р. М. Савицкая омода кардааст.**

**Институти марксизм-ленинизм дар назди КМ КПСС**

# МАКТУБ БА И. П. ГОЛЬДЕНБЕРГ

28 октябри (10 ноябри) соли 1909[1]

ҲАМКОРИ гиромӣ! Имрӯз аз сафар[2] баргаштам ва ҳарду мактуби шуморо хондам, — якеаш дар хусуси мақолаҳои кӯтоҳкардашуда ва дигар мақолаҳои дорои тавзеҳу ташреҳ, ки онҳоро ман аллакай медонистам, дуюмаш — дар бораи он ки, рости гап, моро «шайтон сарсону саргардон мекунад». Бешубҳа, як қатор иштибоҳот мавҷуд аст (ба сабаби аз шумо дер гирифтани ахбори аниқ дар бораи хусусияти Эбдо[3]) ва боз, эҳтимол, ҳаст. Вале аксари фикраҳое, ки шумо дахл мекунед, аллакай бо рафти воқеот ҳоло ҳал шудаанд.

Дар хусуси «одами худӣ» гап зада, ман нисбати кори вай дар маҷалача исрор доштам, на нисбати кори вай дар Эбдо. Баҳс надорам, ки ба Эбдо аксарияти умумӣ, он ҳам бошад, аксарияти ҳатмии мутлақи бекҳо дар ҳайати таҳририя (аз 5 кас 3 кас) лозим аст, ки бо ин шумо ҳам розӣ ҳастед. Бинобар ин дар ин ҷо ҳам «як фикра ҳал шуд».

Агар 3 б+2 ме муяссар нагардад, он гоҳ миёнҷӣ бояд С[теклов] барин як одами боэътимод шавад. Умедворам, ки шумо душвориҳоро дар мавриди оппозицияи зидди ӯ бартараф месозед.

Барои чӣ Степановро ҷалб кардан мумкин нест? Дар хусуси Баз[аров][4] аз фаҳмидани он бисьёр ва бисьёр хурсанд шудам, ки ӯ дар масъалаҳои ф[алсафа] бо мо мебошад. Хуб мебуд, пеш аз он ки ба ӯ вазифаи муҳаррирӣ дода шавад, инро аввал *дар амал,* дар навиштани як қатор мақолачаҳо санҷанд. Вале ман, дар ҳар ҳол, ба кор кардани ӯ дар Эбдо ягон қадар ҳам зид нестам, агар муваффақияти кор аз ин гуна таркиб вобаста бошад.

Аҳволи молия беҳтар гардид, ва он чи ки пешниҳод шуда буд, шумо ба ҳамин қарибӣ хоҳед гирифт[5].

Дар хусуси он ки ба курдюковаҳо[6] «нишон додан лозим аст, ки аз курдюковчигӣ ба ин ҷо гузаштан чандон осон нест, изҳороти оддӣ, ки мо ликвидатор нестем, кам аст, дар амал нишон додан даркор аст, ки *мазмуни* чунин изҳорот чист», — шумо, ба фикрам, комилан ҳақ ҳастед. Акнун ин, бешубҳа, «одати» навтарин шудааст: дар сухан изҳор намудан, ки ман гӯё ликвидатор нестам, вале дар амал ликвидатор ҳастам*. Ин ҷо эҳтиёткории *сечанд,* таҳаммул, дар амал озмудан лозим аст. «Мисли мор зирак» бояд буд ва қабл аз зудбоварона боз кардани оғӯш ш а х с а н бояд озмуд.

Ман дар ин ҷо ҳозир бо ҳамаи дӯстонам, ки ба андозаи хандаовар зудбовар шудаанд ва худро ба гардани Мартов ва Троцкий партофтанианд, маҳз барои ҳамин мубориза басо сахт ва торафт шиддатьёбанда бурда истодаам. Дар хусуси охиринӣ ҳаминро мегӯям, ки ӯ аз партияи немис (sic!?) барои фирмаи худ, барои фракцияи *худ пул* ситонид!! Ин дасисакор бо фракциячигӣ меҷангаду вале худаш усули бадтарини фракционерони бадтарини м[еньшеви]кро дар Штутгарт *такрор мекунад* (вақте ки Плеханов ва шариконаш аз немисҳо на барои партия, балки барои фракция пул гирифтанд, барои ин корашон дар ҳузури Бебель, ки онҳоро маҷбур сохт пулро ба партия диҳанд, шаллоқ хӯрда буданд). Ба фикрам, Тр[оцкий]ро ҳатман маҷбур кардан лозим аст, ки ҳамон кореро кунад, ки ба иҷро намудаанаш он вақт Плехановро маҷбур карда буданд — дар хусуси ин факт аз Тр[оцкий] расман тавзеҳ хоста шавад ва расман ба ӯ таклиф карда шавад, ки ба ин бозии хатарнок абадӣ хотима гузорад. Баъди чунин рафтори ӯ ман қатъан ва мутлақан муқобили ба вай кӯмак кардан ва «ба назди ӯ» «одам» фиристондан мебошам. Бо дӯстони наздиктаринам беамон ҷанг хоҳам кард — ҳатто бо навиштани мақолаҳо ба газе-

---

* **Дар матн ҳамин хел. — Ред.**

таҳои ин ҷо ҳам, ки зерашон имзо гузоштаам. Дар мамлакати мо ҳадду ҳудуди байни *наздикшавии* ф р а к ц и я ҳ о и неруманд, бонуфуз, воқеӣ, ки ба ҳаракати кор[гарӣ] дар Россия роҳнамоӣ мекунанд ва бо наздикшавии худ партияро буньёд менамоянд, — ва мубҳамӣ, худсарӣ, заифшавии фракцияҳо, троцкизм, бўсобўсро (ки фақат барои ликвидаторҳо ё дасисакорон нафъ дорад) нафаҳмида истодаанд. Тр[оцкий] ба хушомадгўӣ ба «мактаб дар NN»[7] ва дар бораи он чизҳои риёкорона, бардурўғ чоп намудан майл дорад. — Троц[к]ий троцкичиёнро тарбия менамояд, ки онҳо дар байни коргарон разолат ва ҳамоқати гузароро паҳн мекунанд (ба наздикӣ мо аз Россия намунаи гектографшудаи разолатҳои[8] фавқулоддаро гирифтем, ки онҳоро троцкичиён аз номи к[омите]ти округи Москва паҳн мекунанд) — Троц[кий] майли бо гурўҳи адабии «худ» дасисакорӣ карданро дорад — Троц[кий] майли дар ҳузури дастпарварон ба муқобили партия (ман — гўё партия, КМ — фракция) дасисакорӣ карданро дорад... Не, кофист, — агар ин тавр бошад, ин ҷо кўмак не, балки мубориза лозим аст. Агар ў хоҳад, ки алоҳида, чун фракция равад, — бигузор рафтан гирад. Ба ин гуна корҳо кўмак кардан аз ҷониби мо пеш гирифтани тактикаи нанговар, тактикаи худкушӣ мебуд. Аксариятро ба даст овардан лозим аст, тавре ки мо дар ин ҷо кардем ва шумо дар Эбдо, *тамоми* партиявиён ва намояндагони меҳҳо ва ғайрифракциониро дар ақалият мондан даркор аст, ҳатман дар ақалият, ва онҳоро *дар амал* бо роҳи лоялӣ, партиявӣ бурдан лозим аст, — танҳо бо ҳамин роҳ, на бо роҳи худро ба оғўши кружокҳо, гурўҳҳо, фракцияҳо ва ғайра партофтан, бояд ва метавон партияро муттаҳид кард.

Дўсти Шумо.

1) Моҷарои аз ҳайати редакция баромадани Фрей пасанда шуд[9]. 2) Дар ҳамин рўзҳо, эҳтимол, 620 сўме, ки ба ҳазор сўм намерасад, фиристонда хоҳад шуд[10].

*Аз Париж ба Петербург*
*фиристонда шудааст*

*Бори аввал, аз рўи нусхаи дастнавис*
*(перлюстрация) чоп мешавад.*

ЭЗОҲОТ:

[1]. И. П. Гольденберг (Вишневский) (1873—1922) — социал-демократ, баъди съезди II РСДРП большевик. Дар вақти революцияи солҳои 1905—1907 дар ҳайати таҳририяи як қатор нашриёҳои большевикӣ дохил буд. Соли 1907 дар кори съезди V РСДРП (Лондон) иштирок кард, ки дар он ҷо узви КМ интихоб гардид. Моҳи январӣ соли 1910 ба ҳайати Бюрои русии КМ дохил шуда, дар хусуси ликвидаторҳо дудилагии муросокорона зоҳир менамуд. Дар замони ҷанги якуми ҷаҳон ба мудофиачиён — тарафдорони Г. В. Плеханов ҳамроҳ гардид. Дар солҳои 1917—1919 дар мавқеи новожизньчиён буд. Соли 1920 аз нав ба партияи большевикӣ қабул карда шуд.

Перлюстрацияи чопи мошинкаи мактуб аз маълумоти зерин огоз меёбад: «Париж. 28 октябри соли 1909, ба аъзои Думаи давлатӣ Полетаев, ба СПб., ба Қасри Таврида (барои Вишневск)». Аз ин маълум мешавад, ки мактуб ба И. П. Гольденберг (тахаллусаш — Вишневский) ба воситаи аъзои Думаи давлатии Ш Н. Г. Полетаев равона карда шуда буд. Дар хусуси санаи мактуб бошад, дар перлюстрация қайд нашудааст, ки аз рўи кадом тақвим оварда шудааст. Вале дар нусхаи дастнависи мактуб ишораҳои «I/XI 1909», «ВХ. 3012х-2.XI.9.» мавҷуданд, ки далели чунин ақидаанд, ки дар перлюстрацияи мактуб сана аз рўи тақвими кўҳна гузошта шудааст. Илова бар ин мазмуни мактубро ба назари эътибор гирифтан лозим аст. Дар иловаи он гуфта шудааст, ки моҷарои аз ҳайати редакцияи газетаи «Социал-демократ» баромадани Фрей (тахаллуси Ленин) пасанда шудааст, ин ҳодиса бошад, танҳо 6 ноябри (тақвими нав) соли 1909 ба вуқўъ пайвастааст. Пас, дар бораи ин факт Ленин фақат баъди 23 октябрь (тақвими кўҳна), на пештар аз 6 ноябри (тақвими кўҳна) соли 1909 навишта метавонист.

Ленин замони дар муҳоҷират буданаш ба мактубҳои худ аз рўи тақвими нав сана мегузошт, вале дар ин маврид, эҳтимол, маъмуре, ки нусхаи мактубро гирифтааст, санаи онро аз тақвими нав — 10 ноябрь ба тақвими кўҳна — 28 октябри соли 1909 гузарондааст. Чунин ҳодисаҳо дар хусуси дигар мактубҳои перлюстрацияшудаи Ленин низ ҷой доштанд.

[2]. Ленин 23 октябри (5 ноябри) соли 1909 аз Париж ба Брюссель ба сессияи Бюрои социалистии байналхалқӣ сафар карда, аз он ҷо 28 октябри (10 ноябри) соли 1909 баргашт.

Мактубҳои Гольденберг, ки номаи ҷопшавандаи Ленин ҷавоб ба онҳо буд, дарьёфт нашуданд.

[3] «Эбдо» гуфта Ленин ба мақсадҳои пинҳонкорӣ газетаи «Новый день» («Рўзи нави»)-ро меномад, ки он газетаи ҳафтаина буд. Ин калима вожаи ихтисоршудаи калимаи французии «hebdomadaire», (ба транскрипцияи русӣ) аст, ки маъноаш «ҳафтанома» мебошад.

«Новый день» — газетаи легалӣ, ки дар Петербург аз 20 июль (2 август) то 13 (26) декабри соли 1909 нашр шуд. 15 шумора баромад. Аввал газета ба гурўҳи бепартиявиён тааллуқ дошт. Моҳи августи соли 1909 большевикон Гольденберг ва А. Ю. Финн-Енотаевский иҷозати нашри ин

газетаро бо қимати барзиёд харидаанд. Ғайр аз онҳо ба ҳайати таҳририя меньшевик — плехановчӣ Н. И. Иорданский ва ким-кадом К. Л. Вейдемюллер дохил буданд. Вале дар амал газетаро Гольденберг ва Иорданский таҳрир мекарданд. Пас аз рафтани Иорданский (октябри соли 1909) Гольденберг қарор дод газетаро бо дигар ҳайати таҳририя нашр намояд. Ва маҳз аз хусуси ҳамин масъала, инчунин аз хусуси пули идомаи нашри газета ӯ ба Ленин бо мактубҳо муроҷиат кард. Дар мактуби ҷопшаванда Ленин таклиф намуд ҳайати таҳририя иборат аз се большевик ва ду меньшевик таъсис дода шавад, ва агар ин муяссар нагардад, ба ҳайати таҳририя Ю. М. Стеклов дохил карда, И. И. Скворцов-Степанов ба кор ҷалб карда шавад. Ба ҳайати редакцияи нави газета аз большевикон, ғайр аз Гольденберг, боз М. С. Ольминский ва Стеклов дохил гардиданд.

«Новый день» чун газетаи социал-демократӣ нашр мешуд. Амалан вай органи фракцияи социал-демократии Думаи давлатии III буд. Большевикон газетаро ҳангоми маъракаи интихоботӣ дар Петербург дар мавриди интихоботи иловагӣ ба Думаи давлатии III истифода карданд. Дар шумораҳои 9 ва 15 газета аз 14 (27) сентябрь ва 13 декабри соли 1909 мақолаҳои Ленин «Боз дар бораи партиявият ва бепартиявият» ва «Дар бораи Вехаҳо» (ниг. Куллиёт, ҷ. 19, саҳ. 109—111, 167—175) чоп шуда буданд. Дар газета мақолаҳои аъзоёни фракцияи социал-демократии Думаи давлатии III И. П. Покровский ва Н. Г. Полетаев, инчунин Бонч-Бруевич, М. С. Ольминский чоп гардиданд. Шумораи 16-уми газета ҳам тайёр карда шуда буд, аммо набаромад, чунки газетаро полиция манъ кард.

4. В. А. Базаров (Руднев) (1874—1939) — файласуф ва иқтисодшинос, социал-демократ аз соли 1896; солҳои 1905—1907 дар як қатор нашриёҳои большевикӣ ҳамкорӣ карда буд. Дар даврони иртиҷоъ ғояҳои «худосозӣ» ва эмпириокритизмро тарғиб менамуд. Дар солҳои охири ҳаёташ бо тарҷимаи адабиёти бадеӣ ва фалсафӣ машғул буд.

Ленин ба муқобили ақидаҳои махистии Базаров дар китоби худ «Материализм ва эмпириокритицизм» мубориза бурд (ниг. Куллиёт, ҷ. 18, саҳ. 7—384) ва ӯро дар асарҳои баъди китоби мазкур навиштааш (ниг. Куллиёт, ҷ. 20, саҳ. 90—94, 109—110, 114, 122, 129—130, 132, 133; ҷ. 47, саҳ. 202; ҷ. 48, саҳ. 140—141) ба идеализм, ба гузаштҷуӣ ба махизм дар масъалаҳои муҳим, ба бепарвоӣ ба веховчигӣ, ба гузаштан ба лагери ликвидаторҳо ва ғайра айбдор мекард.

Гольденберг, аз афташ, ба Ленин фикри худаш ё фикри ким-кадом каси дигарро дар бораи он ки Базаров гӯё дар масъалаҳои фалсафа бо большевикон ҳамфикр мешавад, хабар додааст. Ленин ба ин гап чандон бовар накард ва таклиф намуд, ки Базаровро пеш аз ба ҳайати таҳририяи газетаи «Новый день» дохил кардан, дар амал, дар навиштани як қатор мақолаҳо озмоянд.

5. Сухан аз хусуси пул барои нашри газетаи «Новый день» меравад. Дар асоси резолюцияи «Дар бораи нашриётӣ легалӣ», ки Маҷлиси машваратии редакцияи васеи «Пролетарий» (ниг. «КПСС дар резолюцияҳо ва қарорҳои съездҳо, конференцияҳо ва пленумҳои КМ» ҷ. 1, саҳ. 349) қабул карда буд, бо таклифи Ленин аз ҳисоби 1500 сӯме, ки барои нашриёҳои легалӣ тахсис шуда буд (ниг. Куллиёт, ҷ. 19, саҳ. 31), барои газетаи оид ба Дума 1000 сӯм ҷудо карда шуда буд. Дар мактуб Ленин ба Гольденберг хабар медиҳад, ки он ҳазор сӯмеро, ки барои газета тахсис шудааст, ба наздикӣ хоҳад гирифт.

6. «Курдюковачиён» исми омест, ки аз манзумаи ҳаҷвии И. П. Мятлев «Ҳангомаҳо ва қайдҳои хонум Курдюкова дар хориҷа — дан л'этранже», ки дар се қисм солҳои 1840—1844 дар Петербург чоп гардидааст, иқтибос шудааст, ки дар он муаллиф дворянинҳои ҷоҳили Россияро, ки ҳама чизи хориҷиро мепарастиданд, масхара мекард. Таҳти мафҳуми «курдюковачиён» ликвидаторчиён фаҳмида мешуданд, ки онҳо кӯшиш доштанд партияи социал-демократии Россияро «европоӣ созанд», онро аз рӯи типи социал-демократияи Европа аз нав ташкил кунанд, ба ҷои партияи ғайрилегалӣ партияи легалӣ барпо намоянд, яъне онро ба шароити ҳукумати подшоҳӣ мувофиқ созанд.

7 Мактаби партиявие дар назар дошта мешавад, ки онро соли 1909 дар ҷазираи Капри (Италия) отзовистҳо, ультиматистҳо ва «худосозҳо» ташкил карда буданд. Маҷлиси машваратии редакцияи васеи «Пролетарий», ки моҳи июни соли 1909 баргузор гардид, эътироф кард, ки бо баҳонаи ин мактаб отзовистҳо ва ультиматистҳо дар Капри маркази фракционии худро барпо мекунанд. Мактаб августи соли 1909 ба кор шурӯъ намуд. Дар он 13 кас таҳсил мекард. Ленин таклифи рӯякии ташкилотчиёни мактабро дар бораи ба Капри ба сифати лектор омадан рад кард. Моҳи ноябри соли 1909 дар мактаб ҷудоӣ ба амал омад: якчанд шунавандагон аз богдановчиён ҷудо шуданд, ки барои ин аз мактаб хориҷ гардиданд. Онҳо бо таклифи Ленин ба Париж омаданд, ки дар он ҷо як силсила лекцияҳо, аз он ҷумла лекцияҳои Ленин «Лаҳзаи ҳозира ва вазифаҳои мо», «Сиёсати аграрии столыпинӣ»-ро ҳам гӯш карданд. Моҳи декабри соли 1909 лекторони мактаб ҳамроҳи шунавандагони дар Капри боқимонда гурӯҳи зиддибольшевикии «Вперёд»-ро ташкил доданд.

8. Ленин «Ҳисоботи» дар гектограф чопшудаи мактаби партиявии фракционии Каприро дар назар дорад. Ленин ин ҳисоботро дар эзоҳи «Аз редакция», ки барои «Мактуби кушоди Комиссияи иҷрояи комитети округи Москва» навишта буд ва он дар шумораҳои 47—48 «Пролетарий» аз 5 (18) сентябри соли 1909 чоп гардид, танқид кард (ниг. Куллиёт, ҷ. 19, саҳ. 67).

9. Моҷаро дар натиҷаи ихтилофоти Ленин бо муросокорони редакцияи ОМ — газетаи «Социал-демократ» ба вуқӯъ омад. Ленин таклиф кард, ки ба сифати сармақола мақолаи ӯ «Дар бораи усулҳои мустаҳкам кардани партияи мо ва ягонагии он» (ёфт нашудааст) ҷой дода шавад, ки дар он мубориза қатъии зидди ликвидаторҳоро тақозо карда, зарурати нигоҳ доштан ва мустаҳкам намудани ташкилоти мустаҳками большевикиро ҳимоя менамуд. Вале аксарияти редакция дар маҷлиси 21—22 октябри (3—4 ноябри) соли 1909 (Г. Зиновьев, Л. Каменев, Л. Мартов ва А. Варский) мақоларо ба сифати сармақола рад карда, таклиф намуданд, ки он бо имзои муаллиф ба тариқи мубоҳиса чоп карда шавад. Он гоҳ Ленин «Лоиҳаи резолюция дар бораи мустаҳкам намудани партия ва ягонагии он»-ро, ки 21 октябри (3 ноябри) соли 1909 навишта буд (ниг. Куллиёт, ҷ. 19, саҳ. 125), ба муҳокима гузошт. Лоиҳа инчунин бо 2 овоз муқобили 2 овоз ва як бетараф рад гардид. Ленин 22 октябри (4 ноябри) соли 1909 изҳор кард, ки аз ҳайати редакцияи ОМ мебарояд (ниг. Куллиёт, ҷ. 47, саҳ. 218). Баъди дахолати Комиссияи иҷрояи Марказии большевикӣ матни изҳороти коллективонаи аъзоёни редакция — большевикон ва ранси социал-демократияи Польша ба редакцияи «Социал-демократ» дар ин бора тартиб дода шуд, ки моҷаро чун натиҷаи қаҷфаҳмӣ бояд ғайри ҳақиқӣ дониста шавад (ниг. ҳамон ҷо, саҳ. 287). Ленин изҳоротро 24 октябри (6 ноябри) соли 1909, ки дар Брюссель дар сессияи Бюрои социалистии байналхалқӣ буд, имзо кард. Моҷаро пасанда шуд.

10. Аз ҳазор сӯме, ки барои газетаи «Новый день» тахсис шуда буд, 380 сӯмаш 24 октябри (6 ноябри) соли 1909 ва 620 сӯми боқимондааш 5 (18) ноябри соли 1909 фиристонда шуд. (Архиви марказии партиявии Институти марксизм-ленинизм, номгӯи 1, ф. 377, дафтари 215, варақҳои 17, 18).

# МАЪНИИ ҲАЁТ ВА ИДЕАЛИ КОММУНИСТӢ

**Л. НАБИЕВ,**
*номзади илми фалсафа*

МАМЛАКАТИ мо давраи таҳаввулоти таърихи худро аз сар мегузаронад. Дар чунин шароит, чунон ки дар съезди XXVII КПСС қайд шуд, роли ҳалкунандаро омили инсонӣ мебозад, ки он аз бисьёр ҷиҳат динамика ва умқи дигаргуниҳои прогрессивни суратгирандаро муайян мекунад.

«Ҷамъияти социалистӣ, — зикр шудааст дар Программаи КПСС, — бидуни ёфтани роҳҳои нави инкишофи фаъолияти эҷодни омма дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт самарабахш амал карда наметавонад. Мақсадҳои таърихӣ миқьёсан ҳар қадар калон бошанд, иштироки манфиатдорона, масъулиятшиносона, бошуурона ва фаъолонаи миллионҳо дар роҳи амалӣ гардондани онҳо ҳамон қадар муҳим аст». Ба ин муносибат бағоят муҳим аст, ки ҳар одами советӣ манфиатҳои шахсиашро бо манфиатҳои тамоми ҷамъият моҳирона мутобиқ сохта, зимнан ҳаминро дарк намояд, ки манфиатҳои ҷамъиятӣ роли асосӣ мебозанд. Танҳо дар сурати масъалаи маънии ҳаёти инсон ва умуман инсониятро тасаввур кардани ҳар кас ба фаҳмиши амиқи диалектикаи манфиатҳои ҷамъиятӣ ва шахсӣ, ягонагӣ ва алоқаи мутақобилаи мақсадҳои фардӣ ва иҷтимоӣ ноил шудан мумкин аст. Ба ин маънӣ проблемаи идеали ҷамъиятӣ, ки шакли олии он идеали коммунистӣ мебошад, комилан ва ҳамаҷониба зоҳир мегардад.

Одамон аз қадимулайём чунин савол медоданд: маънии вуҷуди мо чист, «асрори ҳастии инсоният» чӣ гуна аст. Дар давраҳои мухталифи таърихӣ ва дар пояҳои гуногуни шуури ҷамъиятӣ ин масъала ҳамчунин ба таври гуногун ҳал карда мешуд. Намояндагони табақаҳои васеи оммаҳои истисморшавандаи меҳнаткаш дар тамоми формацияҳои тосоциалистии ҷамъиятии синфӣ-антагонистӣ маънои ҳаётро аз кӯшиши беҳтар гардондани шароити мавҷудияти хеш, ба худ таъмин намудани бардавомии воситаҳои моддин барои фаъолияти мӯътадили ҳаётӣ зарур, ҳатталимкон озод гардидан аз таъсири нохуши ҳам қувваҳои стихиявии табиат ва ҳам ҳаёти ҷамъиятӣ иборат медонистанд. Ин фаҳмост, дар формацияҳои синфӣ-антагонистӣ ба одамони оддӣ пеш аз ҳама хӯроку сӯзишворӣ, либос ва манзил намерасид. Онҳо дар зери бори гарони шароити тоқатфарсои меҳнат пахш гардида, ба истисморгарон комилан тобеъ буданд.

Дар чунин вазъият аҳли меҳнат бисьёр вақт аз доираи фаҳмиши ба таври стихиявӣ таркибьёфтаи маънои ҳаёт берун баромада наметавонист. Агар мақсаду нияти ӯ аз доираи манфиатҳои соф шахсӣ мебаромада бошанд ҳам, онҳо аз ду сар дар доираи танги ашхоси атрофи ӯ маҳдуд мегардиданду бас. Масалан, дар байни намояндагони бисьёр халқҳои Шарқ, аз ҷумла тоҷикон, то ҳол чунин тасаввур ҳукмрон аст, ки маънои ҳаёти ҳар касро давом додани насли худ ташкил менамояд. Мувофиқи ин ақида, инсон худро дар фарзандону наберахо идома медиҳад. Аз ин рӯ, одам ҳар қадар ҳаёташро ба фарзандони зиёд бахшида, онҳоро ба воя расонад, ҳаёти ӯ ҳамон қадар пурмазмун мешавад ва ҳамон қадар «вазифа»-и инсониашро пурратар ба ҷо меорад. Ба одами серфарзанд, алалхусус серписар, ҳасад мебурданд. Чунин тасаввурро ба андозаи зиёд шароити воқеии ҳаёти ниёгонамон муайян менамуд. Меҳнатталабии коркарди замин дар шароити кӯҳистон, меҳнати душвори подабону чӯпонҳо, душвории кори пеш бурдани хоҷагӣ шумораи зиёди ёваронро талаб мекарданд. Аз тарафи дигар, фавти кӯдакон низ зиёд буд.

Чунин тасаввури муқаррарию эмпириро дар бораи маънии ҳаёти одам принципан нодуруст шуморидан мумкин нест. Аммо ин масъала ҳалли худро тақозо дорад: одам чӣ кор карда метавонад ва бояд бикунад, ки шароити ҳаёташро табъи дил беҳтар гардонад, воситаҳои воқеию самараноки расидан ба ин мақсад кадомҳоянд.

Ҳалли масъалаи маънои ҳаётро мутафаккирони замонҳои пешин низ меҷустанд. Аммо мавриди баҳо додан ба нуктаҳои назари томарксистӣ як қатор хусусиятҳои мавқеи ҷаҳонбиниро ба назар гирифтан зарур аст. Якум, аз давраи антиқа сар карда, инсон якзайл дар алоқамандӣ бо антагонизми иҷтимоию синфии тамоми системаи ҳаёти ҷамъиятӣ мавриди баррасӣ қарор мегирифт. Ин дар аксар маврид ба муҳаққиқон имкон намедод, ки ба пояи фаҳмиши арзишҳои умумиинсонӣ ва баҳо додан ба ҳақиқати иҷтимоӣ бароянд. Дар натиҷа ҳалли масъалаи маънои ҳаёти инсон, чун қоида, хусусияти маҳз синфӣ пайдо карда, аз ҳимояи манфиатҳои синфи ҳукмрон иборат шуда мемонд. Дуюм, тамоми маҷмӯи масъалаҳои мардумшиносӣ ба баррасии инсон чун мавҷуди **табиии** мутлақо мустақили бо шароити иҷтимоию таърихии фаъолияти ҳаёти худ номарбут асос меёфт.

Ин ҳама боиси он мегардид, ки файласуфон маънои ҳаёти инсонро берун аз ҳақиқати иҷтимоии таърихан тағьирьёбанда меҳисобиданд. Идеалистон онро дар вуҷуди идеалии фавқулэҳсоси берун аз худи инсон ва умуман инсоният меҷустанд. Ба ақидаи онҳо, маънои ҳаёти инсон иборат аст аз кӯшиши доимӣ барои расидан ба «инсони идеалӣ». Тарафдорони ҷараёнҳои динӣ дар фалсафа ва этика маънии ҳаёти инсонро аз «амри илоҳӣ»-ро кӯр-кӯрона ба ҷо овардани диндорон иборат медонистанд, ки он дар бандавор пайравӣ намудан ба ҳамаи амру фармони рӯҳониёну калисо ва бо ҳамин дар «наҷот додани ҷони худ» ифода меёфт. Мувофиқи ин ахлоқ ҳаёти инсон танҳо ҳамон вақт пурмазмун мешавад, ки агар ба оллоҳ бахшида шавад ва некукорӣ хидмат ба худост. Дар таърих чунин нуқтаи назар низ ҷой дошт, ки мувофиқи он худи гузориши масъалаи маънои ҳаёти инсон аз ҳар кадом маъно холӣ буд, чунки ҳаёти инсон гӯё ягон мақсаду қимати айнӣ надорад ва, аз ин рӯ, ҳар кадом кӯшиши ҳалли илмии он беҳудаву бесамар аст.

Бешубҳа, аз мавқеи материализми мардумшиносӣ ин проблемаи мураккаби ҷаҳонбиниро илман ҳал намудан, ба фикри мо, имконнопазир аст, аз хусуси мақсадҳои идеалистӣ ва динии он дар фалсафа ва этика ҳоҷати гап ҳам нест. Охир табиатан ба инсон, чун ба ҳар кадом мавҷудоти зиндаи рӯи Замин, ягон хел мақсад фармуда нашудааст, аз азал ягон хел тақдир муқаррар нагардидааст. Аз ин нигоҳ зиндагии инсон ба сари худ, чун падидаи табиат, ҳаққан аз ҳама гуна маъно маҳрум аст, агар онро аз амри воқеъ гардидани вазифаҳои биологие

мисли идомати насл ва монанди он, ки нисбат ба ҷамеи ҳайвонот низ нисбат дорад, иборат надонем.

Танҳо фаҳмиши диалектикию материалистии таърихи ҷомиа, ки онро Қ. Маркс ва Ф. Энгельс кашф кардаанд, имкон дод табиати айнию зеҳнии фаъолияти ҳаётии инсон ошкор гардад, ки арзиши ҳақиқии зиндагии инсонро муайян мекунад ва нишон медиҳад, ки фаъолиёти ҳаётии ҳар як фард ва умуман башарият ба хотири чӣ амри воқеъ мегардад. Ҷаҳонбинии фалсафии марксистӣ-ленинӣ инсонро чун мавҷуди аслан иҷтимоӣ мавриди баррасӣ қарор дода, таъкид мекунад, ки барои ҷустани маънии ҳаёти инсон ва арзиши объективии он даставвал на махсусиятҳои ҳар фардро дар алоҳидагӣ, балки табиати иҷтимоии онҳоро бояд ба асос гирифт, ки барои кулли аъзои ҷомиа ягона ва умумист.

ҲАНГОМИ баррасии амиқ ва ҳамаҷонибаи масъалаи маънии зиндагии инсон маълум мешавад, ки худи шароити зиндагии одамон мустақил аз ирода ва амали фарди ҷудогона ва муҳити он арзи вуҷуд мекунад. Воқеан, инсон ба ҳайси намояндаи ин ё он системаи иҷтимоӣ кӯшишҳои худро барои беҳбудии шароити зист танҳо ба шарте метавонад ҷомаи амал пӯшонад, ки агар худи системаи ҷамъиятӣ барои ӯ имконоти зарурӣ фароҳам оварад, яъне гоҳе ки барои амалӣ гаштани мақсадҳои намояндагони алоҳидаи он ҷамъият заминаҳои воқеӣ мавҷуд бошанд. Фақат шароити ҷамъиятии басо мукаммали фаъолиёти ҳаётии фардҳо барои такмили муайяни шароити ҳаёти шахсии онҳо имконият ба вуҷуд меоварад. Аз ин ҷиҳат омили муҳим ва асосие, ки тавассути он инсон ҳастии мавҷудаи худро беҳтар мекунад, мусоидати ҳарҷонибаи ӯ барои такмили умуман шароити ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад. Ин мусоидат дар чӣ ифода меёбад? Пеш аз ҳама дар меҳнати фаъолонаи бунёдкорона, ба нафъи тамоми ҷомиа, дар фаъолияти иҷтимоии дигаргунсоз, ки дар рафти он барои имконияти инкишофи ҳаматарафаи қобилияти худи инсон муҳити воқеии иҷтимоӣ ва заминаҳои созгор ташаккул хоҳанд ёфт. Аз ин рӯ, саҳми ҳар фард дар иҷрои вазифаҳои муҳими инкишофи ҷамъиятӣ шарти ҳатмии беҳбудии матлуби ҳаёти шахсӣ мебошад. Вай аз ин мундариҷаи воқеии аҳамияти айнидоштае иборат мешавад, ки марксизм-ленинизм асоси мафҳуми «маънии ҳаёти инсон» мешуморад.

Дар системаҳои ҷамъиятии бар моликияти хусусӣ асосёфта тамоми диққат ба он нигаронда мешавад, ки ҳар чӣ бештар аз инсон истифода бурда шавад, зеро инсон танҳо чун «воситаи» сарватманд шудани синфи истисморгар ҳисоб меёбад. Дар ин маврид шаклҳо ва усулҳои истифодаи судманду ҳар чӣ бештари қобилияти ӯ аҳамияти асосӣ дорад, на инкишофи сифатҳои инсонӣ ва фазилатҳои шахсии ӯ. Истеҳсолкунандагони бевоситаи неъматҳои моддии ҷамъият аз арзишҳои асосии моддӣ ва маънавӣ бенасбу бебаҳра мегарданд, яктарафа инкишоф меёбанд ва коркунони «ноқис» ба шумор мераванд.

Инсон дар ҷараёни фаъолияти меҳнатӣ ҷаҳонро мувофиқи тасаввуроти худ роҷеъ ба он дигаргун месозад. Ӯ дар маҳсули меҳнат моҳияти инсонии худро амалан намуди моддӣ мебахшад, дар ин маҳсул ба шакли моддӣ муносибати одамон ба оламн атроф ифода мегардад. Аммо дар шароите, ки инсон маҷбур аст ин ё он маҳсули меҳнатро на барои худ, балки барои бозор истеҳсол намояд, моҳияти инсонии дар онҳо таҷассумёфта чун неруи иҷтимоии бегона нисбат ба худи истеҳсолкунанда арзи андом мекунад. Истеҳсолкунандаи бевосита на ба он ҳавасманд аст, ки чӣ истеҳсол мекунад ва маҳсулоти баровардааш чӣ гуна ба инсон хидмат мерасонад, балки ба он, ки ӯ барои истеҳсоли ин маҳсул чӣ мегирад ва чӣ қадар. Маҳсули фаъолият аз соҳиби он бегона мешавад ва муқобили ӯ қарор мегирад, объектҳои фаъолият аз субъект бегона мешаванд ва муқобили он қарор мегиранд. Ниҳоят ин ҳолат на танҳо бо маҳсулоти моддии истеҳсолот, балки бо тамоми системаи

муносибатҳои ҷамъиятӣ рух медиҳад. Истеҳсолкунандагони ҳақиқии тамоми арзишҳои мухталифи ҷамъиятии моддӣ ва маънавӣ аз тамоми шаклҳои фаъолияти иҷтимоӣ бегона мешаванд ва дар амал умуман аз шаклҳои шуури ҷамъиятӣ, аз маданияти ҳукмфармо дар ҷомиа ҷудо мегарданд ва бебаҳра мемонанд. Инро Қ. Маркс ва Ф. Энгельс дар асоси ошкор сохтани моҳияти формацияҳои истисморгар мӯътамад нишон додаанд.

«... То даме ки одамон дар ҷомиаи ба таври стихиявӣ ташаккулёфта қарор доранд, — навиштаанд Қ. Маркс ва Ф. Энгельс дар «Идеологияи немис» — аз ин рӯ, то даме ки миёни манфиатҳои шахсӣ ва умумӣ тафовут мавҷуд асту тақсимоти фаъолият на ихтиёрӣ, балки стихиявӣ ба амал меояд, — фаъолияти худи инсон барои ӯ бегона мешавад, қуввае мегардад, ки муқобили ӯ қарор мегирад, ӯро истисмор мекунад, ҷои он ки инсон дар он фармонфармо бошад. Матлаб дар он аст, ки чун тақсимоти меҳнат шурӯъ шавад, ҳар кас доираи муайян ва махсуси фаъолият пайдо мекунад, ки ба ӯ таҳмил мешавад ва аз он доира баромада наметавонад: ӯ — шикорчӣ, моҳидор ё чӯпон аст... ва агар хоҳад, ки аз воситаҳои зиндагӣ маҳрум нашавад, бояд ҳамин гуна бимонад... Ин тасбити фаъолияти иҷтимоӣ, ин таҳкими маҳсули худи мо, ки ба сурати неруи шайъе, ки бар мо ҳукмравост, аз тахти назорати мо баромада, хилофи чашмдошти мо сурат мегирад ва тахмини моро ҳеҷ мебарорад, **яке аз ҷанбаҳои асосии тамоми инкишофи гузаштан таърихист»** (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, нашри 2, ҷ. 3, саҳ. 31—32. Қурсив аз мост — **Л. Н.**)

Бинобар он ки намояндагони синфҳои меҳнаткаш дар ҷомиа неруе мебинанд, ки муқобилашон қарор дорад ва онро фақат воситае баҳри ноил шудан ба наздиктарин мақсадҳои худ мешуморанд, онҳо сайъ меварзанд худро берун аз иҷтимоъ танҳо дар дуньёи манфиатҳои фардии худ ифода кунанд ва устувор созанд, дар айни ҳол тамоми системаи арзьёбиҳои ахлоқӣ ва эстетикии худро ба миён меоваранд, ки ғолибан хилофи меъёрҳои ҳукмфармо дар ҷомиа мебошанд. Ин ҷараён ба пайдоиши шахсияти яктарафа инкишофёфта боис мегардад.

Ба сабаби тақсимоти мавҷудаи ҷамъиятии меҳнат таҷзияи дохилӣ ба вазифаҳои ҷузъии фаъолияти меҳнатӣ амиқ мешавад ва ба ҳар як коркун иҷрои танҳо яке аз вазифаҳо вогузор мегардад. Фарди иҷрокунандаи беихтиёри фақат як ҷузъи фаъолияти ягонаи башарӣ хоҳад шуд. Дар ин маврид аксари соҳаҳои фаъолияти ҳаётӣ ба лавозимоти системаи иҷтимоӣ бадал гашта, ба ин ё он дастгоҳи иҷтимоӣ вобаста мешаванд ва ба фард дастнорас мегарданд. Тамоми системаи мураккаби муносибатҳо ва робитаҳои ҷамъиятӣ, ки меҳнаткашон ба вуҷуд овардаанду аз онҳо бегона гашта, ба муқобилашон равона шудааст, чун неруи мухолифи иҷтимоӣ ба инсони меҳнат муқобил истода, иродаашро истисмор месозад, вазифаҳоро ба гардани ӯ бор мекунад, озодиашро пахш менамояд. Субъекти асосии фаъолияти иҷтимоӣ—истеҳсолкунандаи бевоситаи неъматҳои моддӣ ва арзишҳои маънавӣ дар ин гуна шароит қудрати эҷодиро гум мекунад, аз имконоти интихоби озоди мақсад маҳрум мешавад ва бо ин шароите намеёбад, ки фитрату фикрати худро ифода бинамояд. Ӯ ба иҷрокунандаи иродаи ғайр, ба воситаи ноил шудан ба мақсадҳои барояш бегона табдил ёфта, «мурватчаи зиндаи» он «мошини» азиму мураккабе хоҳад шуд, ки системаи истисморгарӣ ном дорад. Қ. Маркс ва Ф. Энгельс борҳо ба ин нисбат хотирнишон кардаанд, ки «дар баробари тақсимоти меҳнат худи инсон ҳам тақсим мешавад ва ин ҷараёни маъюб сохтани инсон ба андозае хоҳад афзуд, ки тақсимоти меҳнат ҳам ба ҳамон андоза афзоиш хоҳад ёфт» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 20, саҳ. 303).

Дар ин маврид шахс дар соҳаи фаъолияти касбии худ метавонад мутахассиси баландихтисос бошад, вале ногузир ба ҳайси инсони яктарафа инкишофьёфта хоҳад боз монд, чунки дар амал аз сиёсат, илм ва

эҷодиёти бадей, ки дар формацияҳои синфии антагонистӣ ҳамчунин ба синфҳои ҳукмрон комилан тааллуқпазиранд, ҷудо ва бегона аст. Дар ин ҳол дараҷаи баланди тарбияи касбӣ аз ҳисоби инкишофи маҳдуди тахассусии бархе қобилиятҳо бар зарари дигар қобилиятҳо ба даст меояд. Барои инсонро раҳоӣ бахшидан аз чунин аҳвол дар ҷомна қабл аз ҳама худи шароитн ҳаёти ҷамъиятни ӯро комилан бояд дигаргун сохт: бояд моликияти хусусӣ ва тамоми шаклҳои истисморн нисонро барҳам зад, зиддиятҳои иҷтимоию синфӣ ва нобаробариҳои иҷтимоии миёни одамонро бартараф сохт, хусусияти бегонасозии ҳамаи шаклҳои фаъолияти инсонро рафъ кард ва ҷудоии байни ҷамъият ва шахсиятро аз байн бурд.

Худи марҳалаи якуми формацияи коммунистӣ — социализм — татбиқи амалии як силсила муҳимтарин тадбирҳоро доири инсондӯстона гардидани умуман ҳаёти ҷамъиятӣ ба миён мегузорад:

— аз байн бардоштани шаклҳои мавҷудаи бегонашавии иҷтимоӣ ва барҳам задани асоси иқтисодӣ, сиёсӣ ва идеологии он;

— бартараф кардани оқибатҳои бегонашавии иҷтимоӣ ва озод кардани меҳнат ва шахсият;

— мунтазамӣ ва дарки рафти инкишофи тамоми буньяи ҷамъиятӣ;

— аз миён бурдани тафовутҳои синфӣ ва ташаккули ҷамъияти аз ҷиҳати иҷтимоӣ якхела;

— аз миён бурдани тафовутҳои асосии байни шаҳр ва деҳ, байни меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ;

— ошно кардани оммаҳои васеъ бо маданият, маълумоти умумии миёна, инкишофи ҳамаҷонибаи инсон.

БАРОИ он ки инсон бидуни водошт озодона ва ихтиёрӣ неруҳои хеш, фаъолияти эҷодии хешро барои амри воқеъ шудани мақсадҳои дорои аҳамияти ҷамъиятӣ равона кунад, бояд мӯътақид бошад, ки манфиатҳои ӯ ва манфиатҳои ҷомиа ҷудоинопазир мебошанд. Хусусияти тағъирёбандаи муносибати ҷомиа ба фард ба тағъироти матлуби муносибати фард ба ҷомиа боис мешавад: ӯ дигар ҷомиаро чун як чизи бегонаву душман нисбат ба худ, чун як чизи маҳдудгари озодии шахсии худ, ки аз хориҷ ба ӯ вазифа мефармояд ва водор мекунад, ки ба иродаи бегонагон ва манфиати бегонагон итоат барад, намепазирад.

Дар ду даҳсолаи охир дар адабиёти ахлоқию фалсафии мо вазъи инсон дар ҷомиаи советӣ ва шароити фаъолияти ҳаётии ӯ якнавохт чунин баён мешуд, ки ин шароит бештар аз ҳама ба талаботи шахсияти ҳаматарафа инкишофнаёфта созгор аст. Ҷамъиятшиносон ва хусусан мутахассисони этика ва коммунизми илмӣ, дар ҳаққи тарзи зиндагии одамони советӣ мадҳу санои зиёде мехонданд. Махсусан бечунучарое, ки одамони советӣ дар соҳаҳои ҳаёти сиёсӣ, ҳуқуқӣ, ахлоқӣ, маданию эстетикӣ ва иҷтимоию иқтисодӣ ба шарофати ғалабаи таърихии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ва устувор гаштани сохти социалистӣ дар мамлакати мо ба даст овarданд, таъкид мешуданд. Қабл аз ҳама дар бораи дастовардҳои соҳаи нигаҳдории тандурустии бепул ва маълумотгирии бепул, дар бораи дастрас будани онҳо ба тамоми аъзои ҷомиа, дар бораи аз кор таъмин будани ҳама ва набудани бекорӣ, дар бораи интернационализми одамони советӣ ва комьёбиҳои маданияти советӣ сухан ронда мешуд.

Аммо олимони ҷамъиятшинос дар хусуси дараҷаи сифати вазъи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ сукут варзиданро афзал мешумурданд. Дар ин бора низ сухан ронда намешуд, ки аксарияти одамони советӣ аз сатҳи зиндагии худ қонеъ нестанд. Ҳамчунин олимон ба таҳлили ҳодисаҳои манфии ҳаёти ҷамъиятӣ, ки батадриҷ муносибатҳои ҷамъиятиро фосид карда, шуури ҷамъиятиро тағьир медоданд, машғул намешуданд ва худ-

ро ташвиш намедоданд. «Социализм, — гуфт ба ин нисбат аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, котиби КМ КПСС А. Н. Яковлев дар маърӯзааш дар маҷлиси секцияи илмҳои ҷамъиятшиносии президиуми АИ СССР, —чун инкори истисмори капиталистӣ ва ахлоқи буржуазӣ ба дунъё омад. Бинобар ин ҷамъияти нав чун як чизи романтикию идеалӣ, маҳрум аз иллатҳо ва зиддиятҳо тасаввур мегардид ва мусибату хатоҳо ба боқимондаҳои ҷамъияти кӯҳна нисбат дода мешуданд. Кошкӣ ин ҳама ҳақкан ҳамин гуна оддӣ мебуд! Возеҳ будани афзалиятҳои социализм хаёли хомеро ба миён овард, ки социализм ба зуҳуроти тамоюлоти манфӣ, ба ҷон гирифтани майдабуржуазият роҳ нахоҳад дод».

Қасе махсус чунин савол ба миён нагузоштааст: агар дар формацияҳои ҷамъиятии синфӣ-истисморгарӣ инсон ба иллати мазлумии бениҳоят пурзӯри иҷтимоӣ, бенавоӣ ва бегонагӣ дар меҳнат неруву ғайрати худро танҳо барои қонеъ гардонидани наздиктарин талаботи худ нигаронда бошад, пас барои чӣ дар шароити бағоят хуби ҳаёти одамон дар ҷомиаи мо ба ҳар ҳол дурию бегонагии як қисми калони аҳолӣ аз эҳтиёҷот ва талаботи ҷамъиятӣ, аз манфиатҳо ва мақсадҳои ҷамъиятӣ ба мушоҳида мерасад? Аз як сӯ, ноқаноатмандии одамон аз шароити зиндагии худ, аз дигар сӯ, тасвирҳои «пуробуранги» тарзи ҳаёти онҳо аз тарафи ҷамъиятшиносон ихтилофоти калони қавлу амалро ба таври аён нишон доданд ва нобоварии одамонро ба назарияе, ки қодир нест масъалаву зиддиятҳои мавҷударо таҳлил ва ҳал бикунад, ба вуҷуд оварданд.

Имрӯз партия қатъан назди ҷамъиятшиносон чунин масъаларо мегузорад: «Вазифаи асосии назариро мухтасар ин тариқ метавон ифода кард: **социализми муосир дар навбати аввал худро бояд шиносад.** Агар минбаъд ҳам ҷамъиятшиносон аз тарс ба он масъалаҳое даст назананд, ки алҳол чун қисми таркибӣ ба сиёсати ҷорӣ дохил намешаванд ва сиёсатро фақат шарҳу тафсир диҳанд, вазифаи мазкур ба иҷро нахоҳад расид».

Ҳоло назар ба 70 соли таърихи мамлакатамон муносибати эҷодӣ, муносибати марксистӣ-ленинӣ ба таҳқиқи рӯйдодҳои ҳаётан муҳим ва зиддиятноки ҳаёти ҷамъиятӣ воҷиб аст. Ҳаракати иҷтимоии дорои аҳамияти таърихӣ танҳо вақте муваффақ шуда метавонад, ки ба донистани сабабҳо, шартҳо ва омилҳои татбиқи он бунъёд ёфта бошад. Ҳар қадар, ки ин фаҳмиши неруву воситаҳои водоркунанда барои ноил шудан ба мақсадҳои матлуб амиқтар бошад, ҳамон қадар дар рафти ҳаракат маҳрумияту талафот камтар хоҳад буд. Бале, социализм бояд ба инсон шароити басо мусоиде фароҳам оварад, ки ӯ шахсияти худ, фардияти худро ҳарчи озодонатар, мукаммалтар ва ҳамаҷонибатар зоҳир бикунад. Дастовардҳое мисли ҷамъиятӣ сохтани воситаҳои асосии истеҳсолоти ҷамъиятӣ, аз байн бурдани зиддиятҳои иҷтимоию синфӣ, барҳам задани истисмори инсон аз тарафи инсон барои тадриҷан амри воқеъ шудани вазифаҳои бунъёдии социализм имконоти воқеӣ муҳайё месозанд. Аммо набояд фаромӯш кард, ки шароитҳои айнӣ бо омилҳои зеҳние дар робитаи мутақобили узвию диалектикӣ қарор доранд, ки ба рафти инкишофи ҷамъиятӣ таъсири ҷиддӣ мерасонанд. Бе назардошти амали омилҳои зеҳнӣ ва оқибатҳои иҷтимоии онҳо умуман худи ҷараёни ҳаракати иҷтимоиро дуруст наметавон тасаввур кард.

Мамлакати мо ба социализм ба ҳайси кишвари аз ҷиҳати иқтисодӣ вомонда ва дар ҷанг харобшуда ворид гашт. Душвориҳо боз ба ҷиҳате амиқтар мешуданд, ки вай муддати тӯлонӣ дар ҷаҳон ягона давлати социалистӣ буда, дар иҳотаи мамлакатҳои душмани капиталистӣ қарор дошт. Бисьёр ҷамъиятшиносони советӣ иллатҳои ташаккул ёфтани ҷиҳатҳои манфиро дар ҳаёти ҷомиа дар усулҳои бюрократию маъмуриятпарастии роҳбарӣ ба процессҳои иҷтимоӣ мебинанд. Дар натиҷа интизоми расмии меъёрӣ ҷорӣ шуда буд, фармонҳо ва дастурҳо пеши роҳи

ташаббуси оммаро мегирифтанд, роҳбарони баландмақом дар назди тобеон ё коллектив ҳеҷ гуна масъулият ҳис намекарданд, адолати иҷтимоӣ рӯирост ва аксаран худсарона поймол мегардид. Академик Т. И. Заславская дар мақолааш дар журнали «Коммунист» (№ 3, с. 1986) барҳақ ба ин нисбат хотирнишон мекунад, ки «бархӯрдҳои паиҳам бо шаклҳои мухталифи адолати иҷтимоӣ ва бесамарии кӯшишҳои мубориза фардӣ бо зуҳуротн он яке аз сабабҳои асосии **дур ва бегона шудани** як қисми меҳнаткашон аз мақсадҳо ва арзишҳои ҷамъиятӣ гардиданд» (Курсив аз мост — **Л. Н.**)

Дар ҷомиаи муосири советӣ, ба назарам, на танҳо ва ҳатто на чандон дар бораи мавҷудият ва зарурати бартараф кардани оқибатҳои бегонашавии капиталистӣ, боқимондаҳои он чун як навъи урфу одатҳои зарарноки замони гузашта, балки бештар дар бораи зуҳуроти бегонашавии шахсият дар давраи социализм, ки табиат ва заминаи хос дорад, сухан рондан даркор аст. Сабабҳои ин бегонашавӣ чист?

Якум, ин бегонашавӣ, чунон ки зикр шуд, натиҷаи қонунии ҷудоии миёни қавлу амал, назарияву амалияи ҳаёти миллионҳо мебошад.

Дуюм, онро усули амру фармондиҳӣ, бюрократию маъмуриятпарастии идоракунӣ, ки дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият ҳукмрон буд, ба миён овардааст. Ё тавре ки ин усулро М. С. Горбачёв усули «маъмуриятпарастии аз боло фишоровари» ном бурдааст.

Сеюм, ин мувофиқ набудани шароити зиндагии одамон ва дараҷаи инкишофи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ (шароити хонаву ҷой, хидматгузории тиббӣ ва маишӣ, системаи маориф, савдо ва ғайра) ба талаботи торафт афзоянда.

Чорум, дар истеҳсолот алҳол меҳнати дастӣ ва ҷисмонӣ ҳиссаи азиме дорад, ки низ сабаби бегонашавӣ шудааст. Аз рӯи маълумоти академик Заславская, «бештар аз 30 фоизи коркунони саноат ва 70 фоизи коркунони хоҷагии қишлоқ ҳанӯз кори оддии дастиро ба ҷо меоранд, ки ба талабот ва қобилияти ягон гурӯҳи ҷамъиятӣ мувофиқ нест».

Панҷум, муносибатҳои молию пулии мавҷуда дар давраи социализм имкон намедиҳанд бегонашавии маҳсули фаъолияти меҳнатии одамон пурра бартараф карда шавад.

САБАБҲОИ мавҷудияти унсурҳои бегонашавии иҷтимоии шахсият дар давраи социализм бо заминаю омилҳои зикршуда анҷом намепазиранд. Барои пурра ошкор сохтани онҳо таҳқиқоти ҷиддии махсуси социологҳо ва файласуфҳо зарур аст. Аммо ҳатто худи омилҳои номбурда аз ҷиддиву мураккаб будани масъала шаҳодат медиҳанд. «Дар шароити бозсозӣ масъалаи ҳамоҳанг сохтани манфиатҳои ҷамъиятӣ ва шахсӣ ба тариқи нав ба миён меояд, — гуфта шуд дар Пленуми июнии (с. 1987) ҚМ КПСС. — Ҷустуҷӯи таносубҳои дурусти миёни ину он аҳамияти калон дорад ва вазифаи амалияи ҳаррӯза аст. Сухан аз хусуси назардошти тамоми маҷмӯи манфиатҳо — манфиатҳои шахсият, коллективҳо, синфҳо, миллатҳо, халқиятҳо, гурӯҳҳои иҷтимоӣ ва касабавӣ, диалектикаи мураккаби муносибатҳои мутақобили онҳо меравад, то инкишофи босуръати ҷомиа таъмин гардад. Маънии бозсозӣ ниҳоят назардошти манфиатҳо, расонидани таъсир ба манфиатҳо, идора кардани онҳо ва идора намудан тавассути онҳо мебошад».

Бартараф кардани унсурҳо ва оқибатҳои бегонашавӣ, инкишофи ҳамаҷонибаи фаъолиятмандии эҷодии иҷтимоии омма, густариши ҳаматарафаи принципҳои демократии худидоракунӣ ва худфаъолии халқи советӣ — инҳоянд муҳимтарин вазифаҳои иҷтимоӣ, ки бояд бозсозӣ иҷро бикунад. Қадамҳои нахустини душвор дар ин роҳ гузошта шудаанд. Як силсила қарорҳои партияю ҳукумат ва қонунҳое қабул гардиданд, ки барои барқарор кардан ва мустаҳкам намудани меъёрҳо ва принципҳои ленинии адолати иҷтимоӣ ва демократияи социалистӣ равона шуданд. Шаклҳои иштироки воқеии меҳнаткашон дар ҷараёни идора кардани муассисаҳо ва давлат вусъат ёфта, гуногун хоҳанд шуд. Вазъи танқиди рӯирост, ошкорбаёнӣ ва серталабӣ аз ҳамдигар тадриҷан муқаррар мегардад ва меъёри ҳаёт мешавад, интизоми истеҳсолӣ ва партиявӣ устувор мегардад.

Вале зиндагӣ ба ҷидду ҷаҳди мо дарҳол «ҷавоби» айнан мувофиқ нахоҳад дод ва ин нукта аксаран хавфро ба вуҷуд меорад. Баробари ин умед доштан ба он ки чунин вазифаи азиммиқъёсро бо амру фармон ва дар мӯҳлати кӯтоҳ метавон иҷро кард, аз ҳақиқат дур аст. Барои ин, албатта, марҳалаҳои хеле дарози покшавӣ ва таҷаддуди иҷтимоӣ тақозо мешавад.

Аммо худи ҳозир равшан ба мушоҳида мерасад, ки бидуни комилан дигар кардан ва дигар сохтани ҳаёти ҷамъиятии мо дар асосҳои коллективистӣ ва ҳаққан демократӣ дар хусуси озодии ҳақиқии шахсият ва инкишофи ҳамаҷонибаи ӯ ҳоҷати сухан ҳам нест. Социализм чун марҳалаи якуми формацияи коммунистӣ вазифадор аст чунин шароитро фароҳам оварад, ки дар он ҳар як узви ҷомиа барои инкишофи ҳамаҷонибаи тамоми қудрату қобилияти худ имконият пайдо бикунад. Идеали коммунистии ҷамъиятӣ моро рисолатдор мекунад маҳз чунин муносибатҳои ҷамъиятие ба вуҷуд оварем, ки дар онҳо ҳамаи зиддиятҳо на бо неруи ҳокимият, на бо амру фармон, балки инсондӯстона бартараф мешаванд ва онҳо бар зарурати ҷамъиятиро фаҳмидани одамоне бунёд хоҳанд ёфт, ки қодир ҳастанд ва имкон доранд ин фаҳмишро ба асос гиранд ва дар кори худ бар он такья кунанд.

# НАЗАРИ НАВ БА ПРОБЛЕМАИ РЕСУРСҲОИ МЕҲНАТӢ

**Р. РАҲИМОВ,**
*доктори илми иқтисодӣ,*
*академики АИ РСС Тоҷикистон*

ДАР ноҳияҳои мухталифи мамлакат вазъияти демографӣ ҳар хел таркиб меёбад. Дар ноҳияи Осиёи Миёна дар давраи тӯлонӣ дараҷаи баланди афзоиши табиии аҳолӣ мушоҳида мегардад, аз ҷумла дар Тоҷикистон ба ҳисоби миёна вай назар ба афзоиши умумии Осиёи Миёна хеле зиёд аст. Ин суръати баланди афзоиши ресурсҳои меҳнатиро таъмин кард.

Сарфи назар аз тадбирҳои андешидаи органҳои роҳбарикунандаи планкашӣ ва органҳои маҳаллӣ дар роҳи ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани ресурсҳои озоди меҳнатӣ, вазни қиёсии ба истилоҳ одамони бо кори хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ бандбуда мунтазам афзуда, ихтилофоти байни миқдору сифати ҷои кор ва миқдору сифати ресурсҳои озоди меҳнатӣ тезу тунд мегардад.

Бартараф кардани ин зиддиятҳо ҷустуҷӯи ҳалли нави ғайримаъмулиро ба ҷои ҳама гуна программа ва тавсияҳои пештара исроркорона тақозо менамуд. Ин программаю тавсияҳо танҳо ба ҳисобҳои миёнаи статистикӣ ва балансӣ истинод намуда, асосан самтҳои дурусти истифодаи оқилонаи ресурсҳои тезафзояндаи меҳнатиро муайян мекарданд, вале онҳо одатан дар рӯи коғаз мемонданд, зеро бо шароити конкретии ҷои ғуншавии ресурсҳои меҳнатӣ алоқаманд карда намешуданд.

Барои муқаррар ва пешниҳод кардани таклифҳои оиди ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои озоди меҳнатӣ ба чунин савол ҷавоб додан аҳамияти ҳалкунанда дорад, ки дар мавриди мазкур зери мафҳуми истеҳсолоти ҷамъиятӣ чӣ фаҳмида мешавад. Агар танҳо одамони дар хоҷагии давлатӣ ва кооперативӣ бо кор бандбуда бошад, пас дар ояндаи наздик дар хусуси бо кор пурра таъмин кардани ресурсҳои меҳнатии республика ҳоҷати сухан рондан нест. Гап дар он аст, ки процессҳои демографии хоси республика объективан боиси дар хона ва хоҷагии ёрирасон бо кор банд шудани қисми калони ресурсҳои меҳнатӣ мегарданд. Ба ин илова бояд кард, ки шаклҳои то кунун вуҷуддоштаи ташкил ва додани музди меҳнат одамонро барои гузаштан ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ қариб ҳавасманд намекарданд. Аммо сабаби асосии дар кори хона ва хоҷагии ёрирасон банд будани шумораи зиёди ода-

мон структураи ҷинсӣ ва синну соли ресурсҳои озоди меҳнатӣ мебошад. Бештар аз 90 фоизи онҳоро занон ташкил менамоянд, ки қисми зиёди онҳо 4 нафар ва аз ин ҳам зиёд кӯдаки синни томактабӣ доранд. Ин ҳолат ва инчунин он чиз, ки меҳнати занони серфарзанде, ки мувофиқи шартнома бо хоҷагиҳо ва ташкилотҳои кооперативӣ аз ҳисоби кори хона ва хоҷагии ёрирасон дар истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ иштирок мекунанд, ба стажи кор дохил мешавад, тағьир додани шакл ва мазмуни ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои озоди меҳнатиро тақозо мекунад. Сухан аз хусуси он меравад, ки афзудани одамони машғули кори хона ва хоҷагии ёрирасон ҳанӯз далели зиёд шудани миқдори ресурсҳои озоди меҳнатӣ нест. Хусусиятҳои процесси демографии ноҳия ва структураи ҷинс ва синну соли ресурсҳои озоди меҳнатӣ, инчунин малакаҳои анъанавӣ якҷоя бо анъанаҳои миллию таърихӣ роҳҳои нави ҳалли проблемаҳои истифодаи оқилонаи неруи зудафзояндаи меҳнатиро талаб мекунанд.

**Якум**, ҳамаи ҳисобҳои статистикӣ ва балансии ресурсҳои меҳнатӣ бояд ба тарзи нав ба роҳ монда шаванд. Барои ин, ба ақидаи мо, ресурсҳои воқеии меҳнатӣ, яъне онҳоеро, ки аз рӯи ҳамаи шарту шароитҳо метавонанд ва бояд дар ин ё он соҳа бо фаъолияти фоиданоки ҷамъиятӣ банд бошанд, ҷудо кардан лозим аст. Материалҳои тадқиқоти ресурсҳои озоди меҳнатии Советҳои қишлоқ ва посёлкавии гурӯҳи районҳои водии Ҳисор нишон доданд, ки занони дорои 4 нафар ва аз он зиёд кӯдаки томактабӣ, чун қоида, дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор карда наметавонанд ва агар ба ҳисоб гирем, ки онҳо бо кори рӯзгор ва хоҷагии ёрирасон шуғл варзида, ба хоҷагии халқ бештар нафъ мерасонанд, пас ба ин эҳтиёҷ ҳам намемонад. Ба ақидаи мо, ҳамаи тадбирҳои оиди истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ аз он сабаб танҳо ба тартиб додани программаҳои мухталиф хотима мейбанд, ки онҳо (программаҳо) фақат ба ҳисобҳои ғайривоқеии статистикӣ такья мекунанд.

**Дуюм**, оқилона бо кор таъмин кардани ресурсҳои меҳнатӣ шарҳи тозаи мафҳуми «истеҳсолоти ҷамъиятӣ»-ро тақозо мекунад. Маънои васеъ ва танги мафҳуми истеҳсолоти ҷамъиятиро фарқ кардан лозим. Вай дар маънои тангаш ба кори корхонаҳо ва ташкилотҳои давлатию ҷамъиятӣ ҷалб кардани ресурсҳои озоди меҳнатӣ ва дар маънои васеаш ба корҳои фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб кардани онҳоро ифода менамояд. Ба мақсад мувофиқ будани чунин тафриқат, аниқтараш, классификацияи дараҷаи шуғли ресурсҳои меҳнатӣ бо он муайян карда мешавад, ки тадбирҳои оиди бо кор таъминкунии оқилона маънои мушаххасе пайдо мекунанд. Ғайр аз ин вай ба афзудани роль ва аҳамияти кору бори рӯзгор ва хоҷагии ёрирасон дар роҳи афзун намудани фонди озуқаворин республика ва мамлакат мусоидат мекунад.

**Сеюм**, дар деҳот ҷамъ шудани қисми зиёди ресурсҳои озоди меҳнатӣ масъалаи касбу коромӯзии ҷавонон, тайёр кардани коркунони баландихтисос ва ҷойгиронии корхонаҳои хурд ва филиалҳои иттиҳодияҳои калонро ба тарзи нав ба миён мегузорад. Касбу коромӯзии ҷавонони деҳот бояд бо ду роҳ ба амал бароварда шавад: бо назардошти ба технологияҳои интенсивӣ гузарондани корхонаю ташкилотҳои системаи комплекси агросаноатӣ дар деҳот муқимӣ гардондани ҷавонон; бинобар афзудани омилҳои интенсивии истеҳсолот ва илмталабии техника, технология ва ташкили истеҳсолот ба меҳнати индустриалӣ тайёр кардани ҷавонони деҳот. Ҳадафмандона тайёр кардани қувваи баландихтисоси коргарӣ аҳамияти махсус дорад, зеро таҷрибаи тараққиёти индустриалӣ дар гузашта нишон медиҳад, ки тайёр кардани коргарони дорои касбҳои зарурӣ аз сохтану ба истифода додани иншоотҳо якзайл кафо мемонад. Ин водор месозад, ки коргарон аз ноҳияҳои дигари

кунандаи интенсивонии иқтисодиёти ноҳия, тарзу марҳалаҳои ба амал баровардани интенсивонӣ;

— асосноккунии роль ва характери таъсири омилҳои ҷудогонаи тараққиёти иқтисодӣ ба интенсивонии иқтисодиёт ба ҳисоб гирифтани ҳар як омили интенсивонӣ вобаста ба таъсири об дар марҳалаи мушаххаси интенсивонӣ;

— асоснокгардонии сиёсати илмию техникӣ ва инвестиционии интенсивонии иқтисодиёти ноҳия дар сурати фаровон будани қувваи коргарӣ;

— муайян кардани роҳҳои баробар гардондани дараҷаи тараққиёти соҳаҳои хоҷагии халқи республика (аз ҷиҳати техникию иқтисодӣ), бозсозии сиёсати структурӣ, такмили таносубҳои умумӣ, соҳавӣ, территориявӣ, байнисоҳавӣ ва байнитерриториявӣ;

— асоснокгардонии мӯҳлат ва навбати ба амал баровардани тадбирҳои асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти республика дар доираи комплексҳои ҷудогона, воҳидҳои таксономӣ ва ташкилаҳои маъмурӣ;

Омили ҳалкунандаи муқаррар ва ҷорӣ намудани тадбирҳои интенсивонии иқтисодиёти ҳар як ноҳия самараи иҷтимоию иқтисодӣ мебошад. Самараи иҷтимоию иқтисодӣ ғайр аз истифодаи васеи роҳҳои асосии интенсивонӣ (тезонидани прогресси илму техника, тағьир додани сиёсати структурӣ ва инвестиционӣ) ба хеле афзудани боздеҳи неруи мавҷудаи иқтисодӣ вобаста аст. Сухан дар бораи захираҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат, кам кардани арзиши аслии маҳсулот, зиёд кардани боздеҳи фонд, таъмини кори даромадноки ҳар воҳиди истеҳсолӣ, барҳам додани талафу исрофкорӣ ва бесарусомонӣ меравад. Ба кор андохтани чунин захираҳо, чун қоида, бо маблағгузории асосии иловагӣ алоқаманд нест. Ин махсусан барои ноҳияи қувваи кориаш фаровон муҳим аст, зеро ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ асосан ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани ресурсҳои озоди меҳнатӣ объективан дар қисмати андӯхти даромади миллӣ душворӣ ба амал меоварад. «Мубориза бар зидди исрофкорӣ ва талафот, — гуфт М. С. Горбачёв дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, — захираи дигар аст, ки барои он камари ҳимматро сахттар бастан даркор аст. Роҳбарони бисьёр вазорату идораҳо кӯшиш мекунанд, ки аз давлат ҳарчи бештар маблағ, дастгоҳ ва мошин, ашьёи хом ва сӯзишворӣ «рӯёнанд». Ҳол он ки онҳоро аксар вақт оқилона истифода намебаранд».

Истифодаи пурраи захираҳои тараққии иқтисодиёт дар ҳамаи марҳалаҳои процесси такрористеҳсол ва захираҳои ба кори фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб кардани қувваи коргарии озод ба андозаи калон ба баланд бардоштани роли омили инсонӣ, пеш аз ҳама, ҳавасмандии шахсӣ ба ғанӣ гардондани моликияти ҷамъиятӣ вобаста аст. Дар съезди XXVII партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, махсусан Пленуми июнӣ (с. 1987), таъкид карда шуд, ки дар сурати услуби фармонфармоию маъмурии идоракунӣ ҳалли самарабахши ин масъала ғайриимкон буда, идоракунии иқтисодиётро дар усулҳои асосан иқтисодӣ куллан тағьир додан зарур аст. Фаҳмост, ки барои иқтисодиёти социалистӣ тарзу усулҳои хоҷагидории ба моликияти ҷамъиятӣ бегона, яъне ҳамаи он чизе, ки боиси бӯҳрон шуда, дар истеҳсолот анархия ва бекорӣ, ба синфҳо тақсимшавии ҷамъиятро ба амал меоварад, қобили қабул нест. Вале дар айни замон усулҳои хоҷагидорӣ, ки боиси бюрократизм, маҳалчигӣ, манфиати идораи худро ҳимоя кардан, баробармуздиҳӣ, вайрон кардани адолати иҷтимоӣ, бесарусомонӣ ва талафоти сарвати халқ мегардад, ба табиати моликияти ҷамъиятӣ мухолифанд. Бинобар ин ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худтаъминкунӣ гузаронидани тамоми соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ, аз ҷумла соҳаҳои инфраструктураро шакли ба вуҷуд овардани манфиатдории ҳақиқии коркунон, коллективҳои меҳнатӣ ба тараққии иқтисодиёти мамлакат ҳисоб кардан лозим

Ҳамин тавр, вазифаи муҳимтарини навбатӣ ба кор бурдани чунин шаклҳои ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб кардани ресурсҳои озоди меҳнатӣ мебошад, ки аз як тараф, барои ҷамъият ва, аз тарафи дигар, барои ҳар аъзои ҷамъият нафъовар бошанд. Мутобиқан ба Тоҷикистон, ки қисми зиёди ресурсҳои озоди меҳнатӣ дар деҳот ҷойгир шудаанд, сухан бояд дар бораи инкишофи шаклҳои самарабахши ташкили меҳнат дар колхозҳо ва совхозҳо, ташкили шаклҳои гуногуни кооперативҳо, фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ, баланд бардоштани роли хоҷагии шахсии ёрирасон равад.

Чунон ки таҷрибаи ташкили шаклҳои коллективии меҳнат дар ноҳияҳои мухталифи мамлакат нишон медиҳад, дар шароити ноҳияи қувваи коргариаш фаровон шакли ниҳоят самарабахши ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб кардани ресурсҳои озоди меҳнатӣ ва афзун намудани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ вусъати пудрати оилавӣ ва иҷоравӣ мебошад. Бисьёр мисолҳо овардан мумкин аст, ки чунин шаклҳои ташкили меҳнат дар колхозу совхозҳои республика самаранок ба ҳам пайвастани манфиатҳои шахсӣ, коллективӣ ва ҷамъиятӣ, афзоиши босуръати истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ баланд шудани ҳисси хӯҷаини ҳақиқии замин ва дигар воситаҳои истеҳсолотро таъмин менамоянд. Вале шаклҳои ташкили оилавӣ ва бригадавии меҳнат ниҳоят суст ҷорӣ мегарданд. Ин сабабҳои зиёде дорад, ки асосиашон ба ақидаи мо, муқобилияти муайяни роҳбарони хоҷагӣ мебошад. Ҳамин чиз далели ин аст, ки аксарияти онҳо ба усулҳои фармонфармоию маъмурии идоракунӣ чунон одат карданд, ки истифодаи фишангҳои иқтисодиро суиқасд ба эътибору обрӯи худ мешуморанд. Сабаби дуюм номуайянии ташкилӣ мебошад. Сухан дар хусуси он меравад, ки пеш аз ҷорӣ намудани шаклҳои пудратии ташкили меҳнат, мисли ҳар тадбиру чораҷӯии дигар, бояд корҳои пешакии тайёрии дорои характери юридикӣ, иқтисодӣ ва идеологӣ анҷом дода шаванд. Тайёрии нокифояи касбии мутахассисони хоҷагӣ, махсусан дараҷаи пасти маълумоти иқтисодӣ; кӯшиши қатъиян маҳдуд кардани вазифа ва фаъолияти пудратчиён; мавҷуд набудани инфраструктураи мухталифи истеҳсолӣ, ки нигоҳдорӣ, кашондан ва супурдани маҳсулоти истеҳсолшударо таъмин карда тавонад; сарфи вақти зиёди колхозчиён, коргарони совхозҳо ва аъзоёни оилаҳои онҳо барои фурӯши маҳсулоти хоҷагии ёрирасони шахсӣ низ аз ҷумлаи сабабҳои боздорандаи вусъати ташкили оилавӣ ва бригадавии меҳнат мебошанд. Зимнан, дар колхозу совхозҳо ташкил кардани кооперативҳои оиди ҷамъ кардану фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии шахсии ёрирасон ҳалли самарабахши ин проблемаро таъмин ва иштироки ресурсҳои меҳнатиро дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ зиёд карда метавонист.

Бартараф намудани сабабҳои зикршуда, ки дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи республика васеъ паҳн шудани шаклҳои коллективии ташкили меҳнатро бозмедоранд, хеле пурзӯр гардондани интеграцияи илми аграрии иқтисодӣ ва истеҳсолоти хоҷагии қишлоқро талаб мекунанд. Таҷриба нишон медиҳад, ки ташкили кори вусъати пудрати иҷоравӣ ва оилавӣ, дар сурати бо роҳбарии дахлдори илмию методӣ таъмин кардани он, натиҷаҳои хуби ниҳоӣ мебахшад.

Дар шароити ҳозира, ки ба вусъати ҳаракати кооперативӣ ҳамчун шакли муҳимтарини ривоҷи ташаббус ва кордонии одамон аҳамияти бағоят калон дода мешавад, мувофиқи хусусияти ноҳияҳои ресурсҳои озоди меҳнатиаш фаровон ташкил намудани кооперативҳо роҳи ояндадори шуғли пурраи аҳолӣ мебошад. Онҳо барои оқилона истифодабарии ресурсҳои бо кор банд ва озоди меҳнатӣ аҳамияти бебаҳо доранд. Таҷриба нишон медиҳад, ки ташкилотҳои кооперацияи матлубот аз ӯҳдаи иҷрои харида гирифтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, ки дар хоҷагиҳои шахсии ёрирасон истеҳсол карда мешавад, пурра набаромада истодаанд ва, аз ин рӯ, ҳар истеҳсолкунанда худаш онро ба бозор бурда

мефурӯшад. Агар ба ҳисоб гирем, ки давраи ҷамъоварии ҳосили зироатҳои хоҷагии қишлоқ дар хоҷагиҳои ҷамъиятӣ ва шахсӣ дар як вақт фаро мерасад, комилан равшан мегардад, ки ҳар шахси коркунанда ва бекор кӯшиш мекунад, ки дар навбати аввал маҳсулоти шахсиашро ҷамъоварӣ карда, ба фурӯш барорад. Сабаби ин комилан равшан аст: таносуби манфиатҳои шахсӣ ва ҷамъиятӣ. Ташкили кооперативҳои пешниҳодшаванда ва фаъолияти самараноки онҳо ба хоҷагиҳо низ нафъ мебахшанд: хоҷагиҳо хизматҳои пулакӣ (нақлиётӣ ва ғайра) мерасонанд; истифодаи пурраи вақти кор ва ресурсҳои озоди меҳнатӣ барои тараққии хоҷагии ҷамъиятӣ таъмин карда мешавад.

Ҳамин тавр, бо асоси комил гуфтан мумкин аст, ки ноҳияҳои ресурсҳои озоди меҳнатиашон фаровон барои ҷалб кардани онҳо ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ имкониятҳои калон доранд. Дар айни замон истифодаи ин имкониятҳо харҷи зиёдатӣ талаб намекунад ва ҳам дар сурати дуруст кор фармуда шуданашон истеҳсоли хелҳои гуногуни маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, махсусан маҳсулоти таъиноти истеҳсолиро хеле зиёд кардан мумкин аст. Чунин гузориши масъала тақозо мекунад, ки ба муносибати қолабии ҷойгиронии филиалҳои ҷудогонаи корхонаҳои саноатӣ, махсусан саноати сабук, аз нигоҳи танқидӣ баҳо дода шавад. Роҳи умуман дурусти ҷойгиронии филиалҳо дар ноҳияҳои ресурсҳои озоди меҳнатиашон фаровон боиси он гардид, ки дар маҳалҳо майли тайёрхӯрӣ пайдо гардид: мо одамони озод дорему онҳоро танҳо баъди сохтани филиалҳо ба кор ҷалб кардан мумкин аст. Бинобар ҳамин ҳам бисьёр вақт филиалҳо бо кадрҳо пурра таъмин карда намешаванд ва иқтидорҳо бекор мемонанд. Дар айни замон тадбирҳои иловагии ба кори фоиданокии ҷамъиятӣ ҷалб кардани ресурсҳои озоди меҳнатӣ нишон дод, ки истифодаи захираҳои хоҷагиҳо ва Советҳои маҳаллӣ ҳам аз ҷиҳати иқтисодӣ ва ҳам аз ҷиҳати иҷтимоӣ самарабахштар аст.

Бинобар ин бори дигар таъкид кардан муҳим аст, ки вазифаи ба меҳнати индустриалӣ ҷалб кардани ресурсҳои зудафзояндаи меҳнатӣ тартиб додану ба амал баровардани программаи мақсадноки комплексии илмию техникии тайёр кардани қувваи ихтисосноки коргариро тақозо мекунад. Татбиқи амалии чунин программа бояд бо планкашии оила алоқаманд карда шавад. Инро ҳолати зерин муайян мекунад. Дар шароити революцияи илмию техникӣ таҷдиди қувваи ихтисосноки коргарӣ аз даврае куллан фарқ дорад, ки тараққии техника характери асосан экстенсивӣ дошт. Коргари ихтисоснок дар шароити революцияи илмӣ-техникӣ коркуне мебошад, ки дар шароити мураккабтарини процесси кор мустақилона амал карда метавонад. Бинобар ин бaплангирии оила бояд ба ташаккули чунин процессҳои демографӣ мусоидат кунад, ки онҳо типи сифатан нави таҷдиди аҳолиро таъмин карда метавонанд. Баплангирии оила маҷмӯи тадбирҳое мебошад, ки байни ҳамдигар алоқаи зич доранд ва унсурҳои тиббӣ, иҷтимоию маишӣ, психологӣ, маданию маърифатӣ ва ғайраҳоро дарбар мегиранд. Қайд кардан лозим, ки баррасии яктарафаи ҳар кадоми ин унсурҳо боиси баҳодиҳии аз ҳад афзун гардида, ҳалли оқилонаи проблемаро ба таъхир меандозад. Албатта, ҳалли комплексии проблемаи баплангирии оила ба ташаккули сиёсати дурусти демографӣ ва, аз ин рӯ, ба тартиб додану амалӣ гардондани программаи воқеии тайёр кардани кадрҳои ихтисоснок барои равнақи минбаъдаи индустрияи республика мусоидат мекунад.

# САЛОСАИ ҒОЯҲОИ ИБТИДОӢ ВА ЗАМОНИ МУОСИР

*БА МУНОСИБАТИ 110-СОЛАГИИ АЗ ЧОП БАРОМАДАНИ АСАРИ Ф. ЭНГЕЛЬС «АНТИ-ДЮРИНГ»*

**М. ҒУЛОМОВ,**
*номзада илми фалсафа*

АСАРИ Ф. Энгельс «Анти-Дюринг» барҳақ энциклопедияи марксизм номида мешавад. Дар он салосаи ғояҳои ибтидоии марксизм: материализми диалектикӣ ва таърихӣ, иқтисоди сиёсӣ, назарияи коммунизми илмӣ фаро гирифта, аз ҷиҳати назариявӣ чуқур баён карда шудааст. Дар китоб масъалаҳои хеле гуногун: аз ошкору ифода кардани қонунҳои диалектикаи материалистӣ то танқиди системаҳои фалсафии Кант ва Гегель; аз фаҳмиши вақту фазо то биметаллизм; аз абадияти материя ва ҳаракат то табиати тағьирёбандаи ғояҳои маънавӣ; аз танқиди социализми хаёлӣ то назарияи социализми илмӣ; аз таълимоти Дарвин доир ба интихоби табиӣ то проблемаҳои тарбияи ҷавонон дар ҷамъияти социалистӣ; аз назарияи буржуазии ҷабру зулм то таълимоти иқтисодии марксизм баррасӣ карда шудаанд.

Ба ифодаи В. И. Ленин, дар ин асар «... бузургтарин масъалаҳои соҳаи философия, илми табиатшиносӣ ва илмҳои ҷамъиятшиносӣ таҳлил карда шудаанд... Ин китоб ба дараҷаи ҳайратангез пурмазмун ва ибратомез аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 2, саҳ. 12).

«Анти-Дюринг» дар давраи аз сентябри соли 1876 то июли соли 1878 навишта, бори аввал дар газетаи «Vorwäts» («Ба пеш»), органи марказии матбуоти Партияи коргарии социалистии Германия, дар шакли силсилаи мақолаҳо чоп шуда буд. Дар ин давраи таърихӣ савияи дараҷаи назарияи социал-демократияи Германия хеле паст шуда буд. Лассальчиён ба партияи муттаҳида ақидаҳои майдабуржуазии ба пролетариат бегонаи худро ворид карданд, ки ба қисме аз эйзенахчиёни собиқ таъсири муайяне мерасонданд. Саҳифаҳои органи чопии партия бо мақолаҳои бемантиқе пур мешуданд, ки онҳоро моҳи октябри соли 1875 Ф. Энгельс дар мактуби худ ба Бебель чун «ҷаҳолати иқтисодӣ» тавсиф карда буд. Баъдтар бошад, ӯ аз он хусус навишт, ки аз рӯи муттаҳидшавӣ дар партия «таназзули маънавӣ ва зеҳнӣ» ба амал омада, дар матбуоти партиявӣ ва дар съездҳо «одамони каммаърифат», адибони навпайдошуда ҳукмфармоӣ мекунанд. Ин боиси дар ҳаракати коргарӣ

паҳн шудани ақидаҳои эклектикӣ гардид, ки ниқоби социалистӣ дош- танду дар амал ба социализми илмӣ бегонаву мухолиф буданд.

Дар ин айём ақидаҳои приват-доценти университети Берлин Е. Дю- ринг шӯҳрати махсусе пайдо карданд. Бар хилофи дигар душманони идеологии Қ. Маркс ва Ф. Энгельс, ки асосан муқобили принципҳои си- ёсии онҳо буданд, Дюринг ба ҳамаи қисмҳои таркибии марксизм ҳамла овард. Ӯ бо «системаи фалсафӣ»-и худ, ки омехтаи ҳар гуна ақидаҳои дурушти материалистӣ, иқтисодӣ ва социалистии бардуруғ буд, ба му- аллифи системаи нави ҳамаро фарогирандаи фалсафа, иқтисоди сиёсӣ ва социализм даъво дошт. Ин дар байни аъзоёни Партияи социал-демо- кратии нав муттаҳидгардида ба андозае дастгирӣ карда шуд. Қор чу- нин ранг гирифт, ки баъзе ходимони бонуфузи партия ба қабули таъ- лимоти навбаромади «социалистӣ» майл пайдо карданд.

Қ. Маркс ва Ф. Энгельс аз афзудани таъсири дюрингчигӣ дар таш- виши ҷиддӣ шуданд. Сухан дар бораи асоси идеявии партия мерафт: оё вай аз рӯи ҷаҳонфаҳмии революционии пролетарӣ ва илмӣ амал ме- кунад ва ё мавқеи ислоҳотчигии майдабуржуазиро ишғол менамояд. Ав- вал Энгельс дар баъзе мақолаҳояш нисбат ба Дюринг эродҳои алоҳидаи танқидиашро баён кард. Вале дере нагузашта ба хулосаи дигар омада, навишта буд: «... вақти он расидааст, ки дар бораи муносибатамон ба ин ҷанобон андеша кунем». Маркс ӯро дастгирӣ кард: «Фикри ман ҳа- мин, ки «муносибатамонро ба ин ҷанобон» фақат ба тариқи танқиди қатъии Дюринг нишон додан мумкин аст» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 34, саҳ. 11—12).

Баъдтар Энгельс фаҳмонда дод, ки чаро муборизаи идеявӣ бо Дю- ринг насиби маҳз ӯ шудааст: «Азбаски дар байни ману Маркс тақси- ми меҳнат вуҷуд дошт, вазифаи дар матбуоти даврӣ ақидаҳои моро ба- ён кардан, — аз он ҷумла ба муқобили ақидаҳои душманонамон мубо- риза бурдан, ба зиммаи ман афтода буд, — то ки вақти Маркс барои эҷод кардани асари бузурги асосии ӯ сарфа шавад. Ба ин сабаб моро лозим меомад, ки ақидаҳои худамро дар аксарияти мавридҳо дар шак- ли мунозиравӣ, ба ақидаҳои дигарон муқобил гузошта баён кунам» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 21, саҳ. 33).

Танқиди «системаи» Дюринг ба Энгельс имкон дод, ки ақидаҳои худ ва Марксро баён кунад, ва, чи тавре ӯ навишта буд, «очерки энцикло- педии фаҳмиши проблемаҳои фалсафӣ, илми табиатшиносӣ ва таъри- хӣ»-ро ба миён оварад (ниг. Ҳамон ҷо, ҷ. 36, саҳ. 119). Аз ин бармеояд, ки «Анти-Дюринг» нуқтаи назари ду кас — Маркс ва Энгельсро ифода мекунад ва даъвоҳои душманони муосири марксизм, ки гӯё «Анти-Дю- ринг» дуршавӣ аз ақоиди Маркс аст, ягон асосе надоранд. Ғайр аз ин, дар сарсухани нашри дуюми «Анти-Дюринг» Ф. Энгельс навишта буд: «... азбаски қисми хеле калони ҷаҳонфаҳмии дар ин китоб баёншударо Маркс асоснок карда инкишоф додааст ва фақат қисми хеле хурди он- ро ман асоснок карда инкишоф додаам, бинобар ин барои мо як чизи худ аз худ маълуме буд, ки ин асари ман бе розигии ӯ пайдо шуда на- метавонист. Ман тамоми дастнависи асарро, пеш аз он ки ба чоп супо- рам, ба ӯ хонда додам, боби даҳуми фасли оид ба иқтисоди сиёсиро... худи Маркс навишта дод...» (Ф. Энгельс, «Анти-Дюринг». Нашриёти «Ир- фон», Душанбе, 1975, саҳ. 5). Ба ҳамин тариқ, танқиди дюрингчигӣ тад- риҷан ба баёни марксизм мубаддал мегардид ва дар натиҷа асари шак- лан мубоҳисавию мазмунан универсалӣ ба майдон омад.

«Анти-Дюринг» пеш аз ҳама асари фалсафист. В. И. Ленин хусуси- яти ин асарро дар назар дошта навишта буд: «Ё материализми то охир суботкор ё ки дурӯғгӯӣ ва дарҳамбарҳамии идеализми философӣ, — ана ҳамин тавр гузошта шудааст масъала дар *ҳар як* параграфи «Анти-Дюринг» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 14, саҳ. 393).

Ф. Энгельс очерки мухтасари инкишофи фалсафаро баён карда, но- гузир пайдо шудани марксизмро илман, аз мавқеъҳои материалистӣ

асоснок мекунад. Қонунҳои инкишофу ивазшавии давраҳои таърихи фалсафаро ӯ алоқамандона бо қонунҳои тараққиёти хиради инсон баррасӣ мекунад. Аз ин ҷиҳат Энгельс унсурҳои заминаи прогрессивиро ҳанӯз дар диалектикаи стихиявии юнониёни қадим дид, ки он ба пайдоиши метафизика мусоидат кард, метафизика бошад, дар навбати худ, ба диалектикаи идеалистии фалсафаи классикии немис бурда расонд.

Чи тавре маълум аст, ошкор сохтану асоснок кардани заминаҳои дигаргунсозии коммунистии ҷамъият комьёбии барҷастаи асосгузорони марксизм буд. Барои дарки қонунҳои таърихи ҷамъият татбиқ кардани материализм асоси илмии омӯзиши тарзи ҷамъиятии истеҳсолот ва ба вуҷуд овардани таълимотро дар бораи арзиши изофа омода сохт. Ба туфайли ду кашфиёти бузурги Маркс — дарки материалистии таърих ва назарияи арзиши изофа — социализм аз хаёл ба илм табдил ёфт. Ф. Энгельс дар ин процесси афкори инсон алоқаи мутақобилаи диалектикии инкишофи табиатшиносӣ, ҷамъиятшиносӣ ва фалсафаро пай бурд.

Фасли якуми «Анти-Дюринг» — фалсафа бо гузориши масъалаҳои асосии диалектикаи материалистӣ оғоз меёбад. Энгельс ин масъалаҳоро аз дидгоҳи ҳалли собитқадамонаи материалистии масъалаи асосии фалсафа: шуур—маҳсули майнаи инсон, худи инсон — маҳсули табиат — баррасӣ мекунад. Тафаккур акси ҳастии олами моддӣ мебошад. Ин хулосаи илмӣ принципи методологии илмҳои ҷамъиятшиносию табиатшиносӣ гардид. Энгельс ба ақидаҳои эклектикии Дюринг нуктаҳои асосии диалектикаи материалистиро муқобил гузошта, ӯро барои методи априористӣ ва «ақидаи идеалистие танқид мекунад, ки таносуби ҳақиқиро сарозер гузошта, олами воқеиро аз фикрҳо, аз схемаҳо, сояҳо ва ё категорияҳое, ки пеш аз олам ва дар ким-куҷо аз азал вуҷуд доштанд, месозад, айнан мисли он ки... *Гегель ном касе* ҳамин тавр амал мекунад» (Ф. Энгельс, «Анти-Дюринг», Нашриёти «Ирфон», Душанбе, 1975, саҳ. 32).

Ф. Энгельс дар рафти мубоҳиса бо Дюринг нуктаи асосии фалсафаи диалектикӣ-материалистиро инкишоф дода, мегӯяд, ки ҳодисаҳои гуногуни олами атроф фақат шаклҳои мухталифи ҳаракати материя мебошанду бас. Дар ин қатор шуури инсон яке аз хосиятҳои олами моддӣ аст. Аз материя иборат будани олам он чизест, ки ҳамаи ин шаклҳои ҳаракатро муттаҳид месозад. Дар ҷавоби хулосаи Дюринг аз он хусус, ки ҳаракат бо материя алоқае надорад, Энгельс ифодаи классикиеро пешкаш менамояд, ки *«...ҳаракат тарзи мавҷудияти материя мебошад»* (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 58).

Тарзи диалектикии тафаккур комьёбии олии инкишофи афкори фалсафист ва ҳарчанд решаҳои он аз фалсафаи атиқа ғизо гирифтаанд, дар шакли мунтазамона дар фалсафаи классикии немис инкишоф дода шуда буд.

Мубоҳиса бо Дюринг оиди масъалаҳои гносеология ба баёни олидараҷаи методи диалектикӣ табдил ёфт, ки ин саҳми барҷастае ба хазинаи ғояҳои марксистии соҳаи назарияи идрок гардид.

ДАР қисмати иқтисодии «Анти-Дюринг» Ф. Энгельс нуктаҳои асосии таълимоти иқтисодии Қ. Маркс, қабл аз ҳама ғояҳои ҷилди I «Капитал»-ро баён мекунад ва фасли хотимавии қисми мазкурро худи Маркс навиштааст.

Чи тавре маълум аст, баъди Революцияи Қабири Социалистии Октябрь баъзе муаллифон иқтисоди сиёсии социализмро чун қисми таркибии таълимоти марксистӣ доир ба иқтисоди сиёсӣ рад карда, даъво намуданд, ки ин предмет фақат бо омӯхтани формацияи капиталистии ҷамъиятӣ-иқтисодӣ маҳдуд карда шавад. В. И. Ленин инро қадаме ба ақиб донист.

Ф. Энгельс дар фасли доир ба предмет ва методи иқтисоди сиёсӣ мафҳуми «иқтисоди сиёсӣ»-ро ифода ва аниқ карда, онро ҳамчун илм

дар бораи қонунҳое маънидод намуд, ки истеҳсолу мубодилаи неъматҳои моддии ҳаётро идора мекунанд. Ленин ба чунин фаҳмиши иқтисоди сиёсӣ аҳамияти калон медод. Дар вақташ ӯ ба Ф. Энгельс истинод карда, ба чунин ақидаи Н. И. Бухарин қатъиян зид буд, ки гӯё иқтисоди сиёсӣ бояд фақат бо шаклҳои «ғайрисубъективии» ҷамъият машғул шавад, ва азбаски дар шароити социализм бо иродаи бошууронаи одамон танзим ва идора карда хоҳад шуд, пас иқтисоди сиёсӣ гӯё роли худро гум мекунад. В. И. Ленин тезиси доир ба иқтисоди сиёсиро, ки дар «Анти-Дюринг» баён карда шудааст, дастгирӣ намуда, бо ҳамин пешомадҳои ба вуҷуд омадани иқтисоди сиёсии марксистии социализмро муайян кард.

Ҳангоми асоснок кардани предмети иқтисоди сиёсии социализм Ленин методи диалектикӣ-материалистии Марксро ба кор бурд, ки он дар «Капитал» басо равшан баён карда шуда буд. Методи диалектикӣ-материалистӣ дар «Анти-Дюринг» минбаъда инкишоф дода шуд. Ф. Энгельс алоқаи мутақобилаи диалектикии ҳамаи давраҳои такрористеҳсол, он факти воқеиро ба асос мегирифт, ки муносибатҳои истеҳсолот боиси муносибатҳои тақсимот, мубодила ва истеъмол мегарданд. Ӯ қайд мекард, ки «иқтисоди сиёсӣ на бо ашьё, балки бо муносибатҳои байни одамон ва дар ниҳояти кор байни синфҳо сарукор дорад, вале ин муносибатҳо ҳамеша бо ашьё алоқа доранд ва чун ашьё зуҳур мееёбанд» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 13, саҳ. 498). Энгельс фикрашро роҷеъ ба предмети иқтисоди сиёсӣ минбаъда инкишоф дода, менависад, ки иқтисоди сиёсӣ «бо материали таърихӣ, яъне материали доимо тағьирьёбанда сару кор дорад, вай пеш аз ҳама қонунҳои махсуси ҳар зинаи ҷудогонаи тараққиёти истеҳсолу мубодиларо тадқиқ мекунад ва фақат дар охири ин тадқиқот вай миқдори ками қонунҳои тамоман умумиро муқаррар карда метавонад, ки онҳо умуман ба истеҳсолу мубодила татбиқ карда мешаванд» (Ф. Энгельс. «Анти-Дюринг». Нашриёти «Ирфон», Душанбе, 1975, саҳ. 150—151).

Ф. Энгельс ғояҳои Марксро инкишоф дода, принципи материалистии бартарии истеҳсолоти ҷамъиятиро асоснок мекунад. Ҳарчанде ки тарзи тақсимот дар ниҳояти кор ба тарзи истеҳсол ва мубодила вобаста аст, тақсимот ба истеҳсол ва мубодила таъсири баръакс ва хеле ҷиддӣ мерасонад. Аз ин ҷо чунин хулоса бармеояд, ки «ҳар як тарзи нави истеҳсолот ё ба ҳар як шакли нави мубодила дар аввал на танҳо шаклҳои кӯҳнаи истеҳсолу мубодила ва муассисаҳои сиёсии ба онҳо мувофиқ, балки тарзи кӯҳнаи тақсимот низ монеъ мешавад» ва «ба тарзи нави истеҳсолот ва ба шакли нави мубодила лозим меояд, ки бо роҳи муборизаи дуру дароз ба тақсимоти ба худашон мувофиқ муваффақ шаванд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 152). Дар шароити социализм тараққиёти истеҳсолот «бо чунон тарзи тақсимот ҳавасманд карда мешавад, ки он ба *ҳамаи* аъзоёни ҷамъият имконият медиҳад қобилиятҳои худро то мумкин аст ҳаматарафа инкишоф диҳанд, нигоҳ доранд ва зоҳир намоянд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 210).

ДАР муқаддимаи нашри франсавии китобчаи Ф. Энгельс «Инкишофи социализм аз утопия ба илм», ки қисми ба андозае тағьирдодашудаи «Анти-Дюринг» ва муҳимтарин иқтибосҳои қисми назариявии ин асар мебошад, К. Маркс қайд карда буд, ки ин иқтибосҳо, ба истилоҳ, **муқаддимаи социализми илмиро ташкил медиҳад»** (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 19, саҳ. 245).

Масъалаҳои социализм дар «Анти-Дюринг» мисли айёми мо басо амиқ равшан карда шуданд. Баъди чоп шудани ин китоб беш аз сад сол гузашта бошад ҳам, вай қимати худро гум накардааст.

Ф. Энгельс бар хилофи социалистони хаёлӣ, ки барпо кардани сохти нави ҷамъиятиро вазифаи фақат майнаи фикркунанда ҳисоб мекарданд, роли заминаҳои объективӣ ва субъективии ҳамин сохти ҷамъ-

нятиро эътироф мекунад. Принципи асосии фаҳмиши материалистии таърих, ки мувофиқи он сабаби ҳамаи дигаргуниҳои ҷамъиятӣ ва табаддулотҳои сиёсиро на дар майнаи одамон, на дар фалсафа, балки дар тағьироти тарзи истеҳсолот ва мубодила дар итисодиёти замони дахлдор ҷустан лозим аст, таққурсии боэътимоди таълимотро дар бораи социализм ба вуҷуд меоварад.

Дар «Анти-Дюринг» ҷиҳатҳои асосии сохти ҷамъиятии социалистӣ нишон дода шудаанд. Зимнан, Энгельс ба таҳлили тарзи капиталистии истеҳсолот, ки ин кор аз тарафи Маркс карда шуда буд, такья менамояд. Маркс пайдо шудани арзиши изофаро нишон дода, механизми тарзи капиталистии истеҳсолотро ошкор сохт. Ҳалли масъалаи арзиши изофа, ба қавли Энгельс, «чунон соҳаҳои иқтисодиро равшан менамояд, ки дар он социалистон ҳам, на камтар аз иқтисодчиёни буржуазӣ, то ҳол дар торикии зулмот мегаштанд. Аз ҳалли ин масъала социализми илмӣ оғоз мeёбад ва ҳалли ин масъала нуктаи маркази социализми илмӣ мебошад» (Ф. Энгельс «Анти-Дюринг», Нашриёти «Ирфон», Душанбе, 1975, саҳ. 214).

Ф. Энгельс фақат ба таҳлили фактҳои объективӣ такья намуда, аз тағьирёбии тарзи истеҳсолот ва мубодила дар бораи ногузир шикаст хӯрдани капитализм ва барпо карда шудани социализм хулоса бароварда, вазифаи таърихии пролетариатро асоснок мекунад. Дар айни ҳол социализм чун алтернативаи ягона имконпазири капитализм ба миён меояд.

Дар санадҳои назариявии Энгельс, бар хилофи ҳар гуна тафсироти буржуазӣ, нуктаҳои асосии социализми илмӣ: роли роҳбаронаи синфи коргар дар мубориза баҳри ҳокимияти сиёсӣ; ба моликияти ҷамъиятии социалистӣ табдил додани моликияти капиталистӣ будани муҳимтарин воситаҳои истеҳсолот; барҳам задани истисмори одам аз тарафи одам ва синфҳои истисморгар; танзими мунтазами истеҳсолот мувофиқи талаботи ҳам умуман ҷамъият ва ҳам ҳар одами алоҳида; таъмини шароити зарурӣ ҳам барои баландшавии дараҷаи некӯаҳволии моддӣ ва ҳам барои ташаккулу идоракунии ҳақиқатан озодонаи қобилиятҳои ҷисмонию маънавии ҳамаи аъзоёни ҷамъият; аз байн бурдани тафовути байни меҳнати ҷисмонӣ ва фикрӣ, байни шаҳру деҳот ва ғайраҳо мавҷуд мебошанд.

Ҳоло идеологҳои антикоммунизм кӯшиш мекунанд, ки ғояҳои социализми илмӣ, ягонагии қисмҳои таркибии онро комилан инкор намоянд. Вале воқеият дурустии таҳлили назариявии социализмро, ки Энгельс дар «Анти-Дюринг» кардааст, собит месозад. Назарияи диалектикию материалистии тараққиёти ҷамъият, ки дар он ногузирии аз капитализм ба коммунизм гузаштан асоснок карда шудааст, ба ҳамаи муборизони социализм эътиқод ва қувва мебахшад. Ба ин асари барҷаста чун ба манбаи ғояҳои абадзиндаи ҳаётбахш муроҷиат мекарданд ва муроҷиат хоҳанд кард.

Соли 1884 Энгельс навишта буд, ки ин асар ғайри чашмдошти ӯ махсусан дар Россия таассуроти калон бахшид (ниг. К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 36, саҳ. 118). Дар воқеъ, пайдо шудани ин асари илмӣ воқеаи ҳақиқие гардид. Ҳаракати байналхалқии коргарӣ энциклопедияи ҳақиқии донишҳои марксистӣ пайдо кард.

«Анти-Дюринг», мисли дигар асарҳои марксизм, дар муборизаи шадиди ғоявию сиёсӣ тавлид мeёфт. Вай ҷамъбасти ба худ хоси инкишофи сисолаи марксизм гардид. Ленин ин асари ягонаи давронро, монанди «Манифести Партияи Коммунистӣ», китоби рӯимизии ҳар як коргари бошуур мешуморид. «Анти-Дюринг» аз ҷумлаи он асарҳоест, ки дар ҳар як даври навбатии таърих ҷиҳатҳои нав ба нави худро ошкор месозанд.

# БЕШТАР ДЕМОКРАТИЯ

ЭКСПРЕСС-АНКЕТАИ ЖУРНАЛ

**Имрӯзҳо комитетҳои партиявии республика айёми дарки танқидонаи кори худ, такмили эҷодкоронаи роҳбариро ба корҳои хоҷагию ҷамъиятӣ аз сар гузаронда истодаанд. Ба ин кор Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ рӯҳу қувваи нав бахшид. Коммунистон ба конференция бо нахустин таҷрибаи бозсозӣ, таҳлили ба амалияи серҷиҳатаи сохтмони социалистӣ татбиқ кардани концепцияҳои он омаданд. Хулосаи амалие, ки ҳар ташкилоти партиявӣ имрӯзҳо барои худ мебарорад, ин мустаҳкам кардани муваффақиятҳои бадастомада, қатъиян эмин гаштан аз ҳамаи он чиз мебошад, ки пеши роҳи бозсозиро гирифта, ба вусъати он халал мерасонад.**

**Ҳозир пурратар омӯхтану ҷамъбаст намудани таҷрибаи бозсозии кори партиявӣ, вусъати процесси демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ, таъмини партиявӣ-сиёсии ислоҳоти иқтисодӣ ва мактаб махсусан муҳим аст. Бо ин мақсад редакцияи журнал ба як қатор коркунони роҳбарикунандаи партиявӣ экспресс-анкета фиристода, таклиф кард, ки ба саволҳои зерин ҷавоб диҳанд:**

**1. БОЗСОЗӢ БА ФАЪОЛИЯТИ КОМИТЕТИ ПАРТИЯВИИ ШАҲРӢ (РАЙОНӢ), ТАШКИЛОТҲОИ ПАРТИЯВИИ ШАҲР (РАЙОН) ЧӢ ГУНА НАВИГАРӢ ДОХИЛ НАМУД?**

**2. БА НАЗАРИ ШУМО, БА БОЗСОЗӢ, ТЕЗОНИДАНИ ТАРАҚҚИЁТИ ИҶТИМОИЮ ИҚТИСОДӢ ЧӢ МОНЕЪ МЕШАВАД?**

**3. ШУМО ОИДИ ТАКМИЛИ ТАРЗУ УСУЛҲОИ КОРИ КОМИТЕТҲОИ ПАРТИЯВӢ, ЗВЕНОҲОИ ПОЁНИИ ПАРТИЯ ЧӢ ТАКЛИФ ДОРЕД?**

**Дар зер баъзе ҷавобҳоро ба саволҳои экспресс-анкета чоп мекунем.**

**А. МАЛИНОВ,**
**котиби якуми комитети партиявии шаҳри Норак.**

1. Комитети шаҳрии партия ҷидду ҷаҳдашро ба ҷустуҷӯи шаклҳои наву пурсамари таъсири партиявӣ ба соҳаҳои гуногуни ҳаёт ва фаъолияти шаҳр равона мекунад. Мо вазифаи худро дар чӣ мебинем? Пеш аз ҳама, дар фаъол гардондани ҳамаи звеноҳои партиявӣ, афзун намудани ҳисси масъулияти ҳар коммунист барои кори супурдашуда мебинем.

Аз корҳои ба ҷо овардашуда мухтасар хабар медиҳам:

— мулоқот бо меҳнаткашон дар маҳалли истиқомат ва ҷои кор ба кори амалии мо табдил ёфтааст;

— рӯзҳои комитети партиявӣ муқаррар карда шудаанд, ки дар онҳо коркунони масъули комитети шаҳрии партия якҷоя бо фаъолони ғайриштатӣ ба яке аз ташкилотҳои партиявӣ рафта, дар он ҷо бо мақсади расонидани ёрии амалӣ тафтишоти комплексӣ мегузаронанд;

— дар маҳалли истиқомат гурӯҳҳои ғайриуставии партиявӣ барпо карда шудаанд;

— аз ҷумлаи аъзоёни комитети шаҳрии партия барои тафтиши иҷрои супоришҳои партиявӣ аз тарафи коммунистон гурӯҳҳо ташкил карда шудаанд;

— ҳар ҳафта бо коркунони аппарати ко-

митети комсомолии шаҳр мулоқот гузаронида мешавад, мулоқоти бюрои комитети шаҳрии партия ва роҳбарони хоҷагиҳо бо фаъолони комсомолии шаҳр баргузор гардид;

— оиди демократиконии минбаъдаи муносибатҳои дохилипартиявӣ корҳои зиёде ба ҷо оварда мешаванд. Гузарондани маҷлиси умумишаҳрии тамоми коммунистони шаҳри Норак ба ҳукми анъана даромада истодааст. Дар он маслиҳат карда мешавад, ки дар шароити бозсозӣ чи тавр беҳтар бояд кор кард.

Хулласи калом, мақсад гузоштем, ки ба дили ҳар коммунист, ҳар меҳнаткаш роҳ ёбем, чунки маҳз дар мулоқоту сӯҳбатҳои шахсӣ худи одам, олами маънавӣ ва ҷаҳонбинии ӯ бештар зоҳир мегардад.

Бозсозӣ мафҳуми сермаъно буда, миқдори зиёди омилҳоро дар бар мегирад, ки аз онҳо асосиаш моҳирона хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо мебошад. Чунон ки дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС М. С. Горбачёв қайд кард, меъёри муҳимтарини сиёсати оид ба кадрҳо, як навъ воситаи танзими он муносибати кадрҳо нисбат ба бозсозӣ, нисбат ба вазифаҳои тезонидани тараққиёти иқтисодию иҷтимоии мамлакат, муносибат на дар сухан, балки дар амал мебошад.

То имрӯз мо захираи кадрҳоро аз нав дида баромада, аттестацияи коркунони ба номенклатураи комитети партиявии шаҳр дохилбударо гузаронидем. Барои номзадҳои ба кор пешбаришаванда протоколҳои ошкорбаёнӣ тартиб дода, дар маҷлисҳои умумии коллектив муҳокима карда мешаванд.

Аз рӯи масъалаҳои муҳим маҷлисҳои сайёри бюрои комитети шаҳрии партия гузаронда мешаванд. Масалан, маҷлиси сайёри бюро ба қарибӣ дар заводи маснуоти оҳанубетонӣ гузаронида шуд. Барои кам кардани миқдори коғази ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ фиристодашаванда тадбирҳо меандешем. Чунончи, агар соли 1985-ум ба 41 ташкилоти ибтидоии партиявӣ 1444 қарор, соли 1986-ум 846 ва соли 1987-ум 540 қарор фиристода шуда бошад, пас дар семоҳаи аввали соли 1988-ум ҳамагӣ 63 қарор фиристода шуд.

2. Ба назари мо, ба бозсозӣ чӣ монеъ мегардад? Пеш аз ҳама қолаби кӯҳнаи тафаккур, дар қисми муайяни роҳбарон набудани ташаббускорӣ, муносибати навоварона ба кор. Мо аз хусуси бозсозӣ бисёр ҳарф мезанем, вале самараи амалии он мутлақо ғайрикифоя аст. Барои такомулоти минбаъдаи тарзу усулҳои кори комитетҳои партиявӣ ба онҳо бештар мустақилият дода, бештар бовар кардан лозим аст. Ба кори партиявӣ одамони аз ҷиҳати сиёсӣ маълумотноку ташаббускор ва, аз ҳама асосиаш, ба кори худ содиқро хоста гирифтан зарур аст. Аппарати комитетҳои партиявиро калон накарда, ба кор фаъолони интихобии партиявиро ҷалб кардан даркор. Масалан, мо аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии комитети партиявии шаҳрро ба се секция — кори ташкилӣ-партиявӣ, идеологӣ ва иқтисодӣ муттаҳид намудем, ки онҳо масъалаҳои ба муҳокимаи бюро ва пленумҳои комитети партиявии шаҳр пешниҳодшавандаро тайёр мекунанд.

3. Барои вусъати демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ кори зиёдеро ба ҷо овардан лозим меояд. Дар шаҳри мо бо роҳи демократӣ директорони фабрикаи дӯзандагӣ ва заводи экспериментапии механикӣ, сардори агентии шаҳрии «Союзпечать» ва дигарон интихоб шуданд. Вале, ба фикрам, барои дар ҳама ҷо гузаронидани интихоби роҳбарон алҳол барвақт аст. Дар шаҳри мо заводи масуноти оҳанубетонӣ ҳаст. Коллективи он директор ва саринженерро интихоб намуд. Кори завод пеш нарафт — гурӯҳбозӣ авҷ гирифт. Дар маҷлиси сайёри бюрои комитети партиявии шаҳр худи меҳнаткашони корхона илтимос карданд, ки ба онҳо бе интихобот роҳбар таъин кунем, чунки ба гузаронидани интихобот муҳити носолими маънавӣ-психологӣ дар коллектив халал мерасонад.

Ва, ниҳоят, дар бораи сарфаю сариштa кардани бюҷети партиявӣ. Бе гуфтугӯ, сарфа кардан даркор аст, вале на бар зарари кор. Мудири сектор барои нигоҳубини кӯдак ба мӯҳлати якуним сол ба отпуск рафт, аммо ба ҷои ӯ қабул кардани каси дигар манъ аст. Барои чӣ?

Дуюм. Рӯзи кории котиби якум дар кабинети ӯ анҷом намеёбад, вай дар хона низ давом мекунад. Вале пардохти пули гуфтугӯ тавассути телефони хонагӣ танҳо барои котибони комитетҳои партиявии районҳои қишлоқӣ иҷозат дода шудааст. Ин ҷо гап на дар сари пул, балки дар сари принцип аст.

Сеюм. Намедонам дар дигар шаҳрҳо чӣ хел бошад, дар шаҳри мо музди кори коркуни масъули комитети шаҳрии партия назар ба коркунони қатории инженер-техникӣ қариб ду баробар кам аст. Ана барои чӣ ба кори партиявӣ хоста гирифтани одамон сол то сол душвор гардида истодааст. Зоҳиран, вақти он расидааст, ки масъалаи музди кори кормандони комитетҳои партиявӣ баррасӣ гардад.

## И. БИЛОЛОВ,
### котиби якуми комитети партиявии райони Ильич.

1. Аз маҷлисҳои мувофиқи график ва ҳуҷҷатҳояшон пешакӣ тайёркардашуда қатъиян даст мекашидагӣ шудем, миқдори маълумотномаю ахбороти аз маҳалҳо талаб кардашаванда кам гардид. Зуд-зуд ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ рафта, вазъиятро дар коллективҳои меҳнатӣ муфассалтар меомӯзем. Ҳар ҳафта шӯъбаҳои

комитети районии партия якҷоя бо ташкилотҳои ҷамъиятии район дар ҷузъҳои калони истеҳсолӣ рӯзи ёрии амалӣ ташкил менамоянд. Мо махсусан ба таъмини партиявии дигаргуниҳои куллии иқтисодии ҳоло ба амал овардашаванда диққати ҷиддӣ медиҳем. Ташкилотҳои партиявиро ба он ҳидоят менамоем, ки вазифаҳои маъмуриятро иҷро накарда, балки вазифаи худро ҳамчун органҳои роҳбарии сиёсӣ пурратар иҷро намоянд. Ҳозир фаъолони партиявии район бартариҳои ҳисоби хоҷагӣ, ҳамаи шаклҳои пудратро пропаганда карда, барои татбиқи онҳо ҷидду ҷаҳд менамоянд. Соли 1987 дар район ҳамагӣ 16 звенои оилавӣ буд, ҳоло адади онҳо ба 129-то расидааст. Ба 423 нафар аъзоёни звеноҳои оилавӣ 1131 гектар замин вобаста карда шудааст. Нахустин бор 4 звенои оилавии чорвопарвар ташкил карда шуд, ки дар онҳо 12 кас 849 сар чорвои калони шохдор ва гӯсфанду бузро нигоҳубин мекунад. Дар масоҳати 43 гектар замини бекорхобидаю партов 17 кас ба пудрати иҷоравӣ счёт кушоданд.

Мулоқоти ба қарибӣ баргузоргардидаи аъзоёни комитети районии партия бо коргарон, колхозчиён ва зиёиёни деҳот нишон дод, ки маданияти маишат дар деҳот соҳаи аз ҳама ақибмонда мебошад. Бо мақсади вусъат додани кор дар ҳар Совети қишлоқ таҳти шиори «Маданияту маишати рӯзгор — ба ҳама даркор» азназаргузаронӣ ташкил кардем. Ташаббускорони ин кор фаъолони партиявӣ ва депутатҳо гардиданд. Ҷамъбасти азназаргузаронӣ дар саҳифаҳои газетаи районӣ инъикос карда, дар мулоқоти роҳбарони хоҷагиҳо бо меҳнаткашони деҳот муҳокима гардид. Бо тавсияи комитети партиявии район газетаи районии «Нури Ильич» якҷоя бо ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ мулоқоти се насли ҳамаи 62 маҳалли аҳолинишини районро ташкил кард ва гузаронд. Дар мулоқот масъалаҳои иштироки ҳар сокин дар дигаргунсозии деҳот, дар ҳаёт ҷорӣ намудани расму маросимҳои нав баррасӣ шуданд. Дар он тавсияҳое тартиб дода шуданд, ки иҷрояшон таҳти назорати аҳли ҷамоат гирифта шуд.

2. Муносибати бюрократонаи ташкилотҳои болоӣ ба ҳалли масъалҳои ҳалталаб монеаи калон ба бозсозӣ мебошад. Чунончи, аз рӯзи ташкил ёфтани район панҷ сол гузашт, вале бо айби Госплани РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии агросаноатӣ ва дигар органҳои республикавӣ плани сохтмони маркази район хеле суст иҷро карда мешавад. Соли 1987 бе ягон асос дар совхози «60-солагии Октябрь» сохтмони мактаб барои 684 ҷой боз дошта шуд, ба истифода додани он танҳо ҳамин сол ба нақша гирифта шудааст. Дар район аз 27 мактаб фақат 6-тоаш дар бинои типӣ воқеъ мебошад. Сохтмони боғчаи бачагонаи дорои 190 ҷой дар маркази район умуман аз плани сохтмони соли 1988 бароварда шудааст. Чунин қарор дар шароите қабул гардид, ки ҳамагӣ 4 фоизи бачаҳо бо муассисаҳои бачагонаи томактабӣ фаро гирифта шудаанд. Дар район ҳамагӣ 30 фоизи сокинон аз оби хушсифат истифода мебаранд, вале кори бо оби Кофарниҳон таъмин намудани аҳолии районро иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиксельхозводопровод» кашол медиҳад.

3. Ба назари мо, барои такмили тарзу усулҳои кори комитетҳои партиявӣ аз нав ташкил кардани онҳо зарур аст. Ҳангоми гузаронидани ин кор шумораи коммунистони районро не, балки неруи иқтисодӣ ва пешомади тараққиёти онро ба асос гирифтан лозим аст. Таклиф мекунем, ки ба ҷои шӯъбаҳои соҳавии комитетҳои партиявии районҳои қишлоқии республикаҳои Осиёи Миёна шӯъбаҳои кори байни занон ва шӯъбаҳои кори ташкилотҳои ҷамъиятӣ барпо карда шаванд.

Дар асоси вазифаҳои ҳозира тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси коркунону фаъолони партиявӣ тағйир наёфтааст. Таклиф мекунем, ки дар доираи Курсҳои республикавии такмили ихтисоси коркунони партиявӣ, советӣ ва идеологии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар беҳтарин комитетҳои партиявии республика бо мақсади омӯхтани таҷрибаи пешқадам ва дар амалия ба кор бурдани он кору таҷрибаомӯзии коркунони аппаратҳо ташкил карда шавад.

## И. ПИЧУГИН,
**котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Конибодом.**

1. Кори ҳадафманди байни кадрҳоро, ки ҳоло қатъиян мувофиқи плани чорабиниҳои қабулкардаи пленуми VIII комитети шаҳрии партия ба ҷо оварда мешавад, комьёбии муҳимтарин ва звенои асосии бозсозии дар шаҳру район ҷараёнёфтаистода мешуморам. Маҳз ҳамин ба мо имкон медиҳад, ки асосҳои демократиро, аз ташкили захираи кадрҳо сар карда, васеътар ҷорӣ намоем. Интихобӣ будани роҳбарон нормаи ҳаёт шудааст. Чунончи, дар заводҳои «Автозапчасть», пахтатозакунӣ, фабрикаи ресандагию бофандагӣ дар вазъияти муҳокимаи васеи амалӣ одамони кордону боташаббус ва дорои обрӯю эътибор Ю. Аҳмадов, И. Обидҷонов, Н. Тошматов директор интихоб гардиданд. Демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ имкон медиҳанд, ки роҳбарони ҷавону боистеъдод дарьёфт ва пешбарӣ карда шаванд: ҳоло синни ҳар сеюмин роҳбар дар саноат ва сохтмон аз 40 поён аст. Дар кори аппарати комитети

партиявии шаҳр вазъияти коллегиалият, мубодилаи ошкорои афкор, муносибати танқидонаю амалӣ ба ҳалли масъаллаҳо пойдор гардидааст.

Комитети партиявии шаҳр камтар машварату маҷлисҳо мегузаронидагӣ шуд. Масалан, агар соли 1985-ум 28 маҷлиси бюро, 6 пленум, 4 маҷлиси фаъолони партиявию хоҷагӣ гузаронда бошад, пас соли 1987-ум 14 маҷлиси бюро, 3 пленум, 1 маҷлиси фаъолони партиявию хоҷагӣ гузаронд. Миқдори қарорҳои қабул ва фиристодашаванда кам шуд, мекӯшем, ки онҳоро мушаххастар тартиб диҳем. Коркунони аппарат акнун ба коллективҳои меҳнатӣ зуд-зуд мераванд.

Барои ҷорӣ намудани идҳо ва расму маросимҳои нави советӣ кори зиёде ба ҷо оварда мешавад. Табрику таҳнияти ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, пешқадамони истеҳсолот, ба сафи коргарон қабул кардани ҷавонон, Рӯзи даъватшудагон, тӯи бемашрубот, Рӯзи ёдбуд, Ҳафтаи ёдбуд маъмул гардиданд. Ҷашни Наврӯз аз қайди хурофоти динӣ озод шуда, ба ҳукми анъана даромад.

Ҳамаи тадбирҳои комитети шаҳрии партия берун аз вақти кор гузаронда мешаванд. Аз ҷумла, маҷлисҳои бюро аз соати 18, пленуму маҷлисҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ рӯзҳои шанбе барпо мешаванд.

Комитети партиявии шаҳр, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ коллективҳои истеҳсолиро ба фаъолонатару эҷодкорона ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ ҳидоят мекунанд. Инак, аввалин натиҷаҳои ин ҳосил гардиданд. Аз соли гузашта дар шаҳри мо фабрикаи ресандагию бофандагӣ ва заводи «Автозапчасть» дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор мекунанд. Дар базаи завод барои мубодилаи таҷриба семинар—машварати вилоятӣ гузаронида шуд.

2. Ғайрикофӣ фаъол будан, ҳанӯз дар бисьёр звеноҳои поёнии партиявӣ, ташкилотҳои цехии партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ вуҷуд надоштани размандагиро яке аз монеаҳои бозсозии ҷараёнёфтаистода мешуморам.

Дар давраи ҳозира номувофиқатии манфиатҳои корхонаҳое, ки ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронда шудаанд ва корхонаҳои маҳсулотфиристонанда, ки аз рӯи системаи кӯҳнаи хоҷагидорӣ кор мекунанд, ба кор хеле халал мерасонад.

Ҷамъбаст намудани натиҷаҳои фаъолияти меҳнатӣ дар органҳои болоӣ на аз рӯи иҷрои планҳо, балки аз рӯи натиҷаҳои солҳои гузашта, ки ин дар ҳуҷҷатҳои программавии партия маҳкум гардидааст, ҳам барои коллективҳо ва ҳам барои умуман ташкилоти партиявии шаҳр мутлақо омили ҳавасмандкунанда намебошад.

3. Барои куллан беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ, тарзу усулҳои кори партиявӣ инҳо заруранд:

— даст кашидан аз структураи анъанавии соҳавии комитетҳои партиявии шаҳрӣ ва районӣ;

— аз органи бисьёр вақт бо ҳалли масъалаҳои хоҷагӣ машғулшаванда ба орган ва маркази роҳбарии сиёсӣ табдил додани комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия;

— усулҳои роҳбарии сиёсиро омӯхтани тамоми фаъолони интихобии партиявӣ, ҳар коркуни партиявӣ. Кори мунтазам бо звеноҳои поёнии партиявӣ, баланд бардоштани қобилияти размандагии онҳо.

АЗ РЕДАКЦИЯ: Экспресс-анкетаи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» идома дорад. Редакция коркунони партиявии ҳамаи зинаҳо, фаъолони интихобӣ, коммунистони звеноҳои поёнии партияро даъват мекунад, ки дар дарки саволҳои пешниҳодшуда ширкат варзанд. Хоҳишмандем, дар ҷавобҳоятон ба далелҳои мушаххас, мушоҳидаҳои шахсӣ истинод карда, мулоҳизаю таклифҳоятонро дар бобати дар амал татбиқ намудани қарорҳои Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ баён кунед.

# СОВЕТҲО ДАР ШАРОИТИ БОЗСОЗӢ

**Дар шароити бозсозӣ неруи буньёдкоронаи ҳокимияти халқии советӣ торафт меафзояд. Дар ҳама ҷо истифода кардани ин неру ва ба даст овардани натиҷаҳои назаррас ҳоло мавзӯи асосии ғамхории депутатҳои халқӣ ва ёрдамчиёни ихтиёрии онҳо мебошад. Ҳоло, ки дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС тавассути демократиконӣ ва ислоҳоти куллии иқтисодӣ ба кадом марраҳо расидани партия ва ҷамъият, роҳҳои минбаъда такмил додани системаи сиёсии мо муайян карда шудаанд, барои вусъати фаъолияти Советҳо пешомадҳои нав муҳайё мегарданд. Дигаргунсозиҳои революционӣ ҳар қадар амиқ бошанд, пешбинии В. И. Ленин дар бораи он, ки «дар замони социализм... дар таърихи ҷамъиятҳои мутамаддин бори якум оммаи аҳолӣ бо дараҷаи на фақат дар овоздиҳиҳо ва интихобот, балки дар идоракунии ҳаррӯза ҳам мустақилона иштирок кардан мерасад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 25 саҳ. 542), ҳамон қадар пурратар ба амал бароварда мешавад. Дар бораи ин тамоюли худидоракунии ҷамъиятиро инкишоф додани Советҳои маҳаллӣ дар материалҳои поён нақл карда мешавад.**

## ДАР АСОСИ ОШКОРБАЁНӢ

ЧАНДЕ пеш дар комиҷроияи шаҳри Исфара боз як қабулгоҳ, чунон ки мегӯянд, қабулгоҳи телефондор пайдо шуд. Алоқаи аввалин аз чашмдошт ҳам бештар натиҷа бахшид. Ин барои шахсоне, ки ба чунин навигарӣ бовар надоштанд, сабақи хубе гардид. Аз соати ҳабдаҳ то соати нуздаҳ чор телефон мунтазам кор мекард. Интихобкунандагон имконият пайдо карданд доир ба ҳамаи масъалаҳое, ки дар ваколати Совети шаҳрӣ мебошанд, ба раиси комиҷроия, ҷонишинонаш ва котиби он занг зада, бо онҳо бевосита гуфтугӯ намоянд. Зиёда аз 200 савол ва таклифҳо пешниҳод гардиданд. Ба бисьёр саволҳо ҳамоно ҷавоб дода, боқимондаашон ба қайд гирифта шуданд, то ки баъди тафтишу аниқ кардан ҷавоб гардонда шавад. Як қатор саволу ҷавобҳои бештар характернок дар газетаи маҳаллии «Коммунисти Исфара» дарҷ шуданд. Дар хусуси таклифҳо бошад, комиҷроия тадбирҳо муайян намуда, барои амалӣ гардондани онҳо кор мебарад. Алоқаи бевоситаи телефонӣ бо комиҷроияи шаҳр барои сокинони шаҳру район хеле қулай ва айни муддао мебошад. Зеро барои қабул ба рӯихат нависондан ва навбат истодан лозим намеояд. Фақат дар вақти муайяншуда телефон кардан кифоя асту бас.

Ҳоло ҳар моҳ садҳо нафар одамон аз қабулгоҳи телефондори комиҷроияи шаҳр истифода бурда, масъалаҳои нофаҳмои рӯзгорашонро ҳал мекунанд. Ин воситаи алоқа мисли дигар тадбирҳои мустаҳкам намудани робитаи органҳои маҳаллии Ҳокимияти Советӣ бо омма ба васеъ шудани ошкорбаёнии кори Советҳо мусоидат мекунад. Партия вазифа гузоштааст, ки ошкорбаёнӣ ба системаи доимоамалкунанда табдил дода шавад. Одами советӣ мехоҳад бидонад, ки дар марказ, дар миқьёси давлат чӣ гуна масъалаҳо ҳал карда мешаванд ва органҳои партиявӣ, советӣ дар маҳал чӣ гуна қарорҳо қабул мекунанд. Дар ша-

роити ҳозираи вусъати демократиконии ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ тезиси ленинӣ дар бораи он, ки «давлат он вақт пурқувват мешавад, ки омма аз ҳама чиз хабардор бошад, дар бораи ҳама чиз андеша карда тавонад ва ба ҳар кор бошуурона шурӯъ намояд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 26, саҳ. 258), махсусан равшан таҷассум меёбад.

**Барои Советҳо ва органҳои иҷроияи онҳо ошкорбаёнӣ принципи конституционӣ буда, вазифа аз он иборат аст, ки ин принцип комилан ба амал баровардa, бо мазмуни ба рӯҳи замон мувофиқ ғанӣ гардонда шавад.** Комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Исфара граждаининҳоро аз фаъолияти худ хабардор намуда, алоқаро бо омма мустаҳкам мекунад ва иштироки онҳоро дар идоракунии корҳои давлат осон мегардонад. Ошкорбаёнӣ воситаи санҷидашудаи таъмин кардани таъсири назорати давлатӣ ва ҷамъиятӣ, мустаҳкам намудани қонунияти социалистӣ, мубориза бо ҳар гуна зуҳуроту фактҳои манфӣ мебошад. Дар байни шаклҳои сершумори таъмини ошкорбаёнӣ мувофиқи талаботи ленинӣ робитаҳои бевоситаи кадрҳои роҳбарикунанда бо аҳолӣ мавқеи аввалро ишғол менамоянд. Депутатҳо, аппарати комиҷроия дар шароити бозсозӣ кори худро тағьир дода, ба он интизор намешаванд, ки интихобкунанда бо мақсаду ният ва таклифҳои ҷолиби диққат ё мактуби шикоятӣ ба комиҷроия ояд, балки худашон барои маслиҳат ба коллективҳои меҳнатӣ, ба назди одамон мераванд.

Сессияҳои сайёри Советҳо, маҷлисҳои комиҷроия, комиссияҳои доимиро низ ба қатори шаклҳои муфиди фаъолияти ошкорои органҳои советӣ дохил кардан мумкин аст. Гуфтан кофист, ки соли гузашта ду маҷлиси комиҷроияи Совети шаҳрӣ ва 15 маҷлиси комитетҳои иҷроияи қишлоқӣ ва посёлкавии Шӯроб чун одат на дар кабинетҳои раисҳо, балки дар коллективҳои меҳнатӣ барпо гардиданд. Аъзоёни комиҷроия, комиссияҳои доимии Советҳо пешакӣ ба маҳалҳо рафта, вазъияти корҳоро омӯхтанд, бо истеҳсолотчиён сӯҳбат намуданд, фикру мулоҳизаҳои онҳоро гӯш карданд, сипас муҳокимаи масъалаҳо оғоз ёфт, ки дар он дар қатори аъзоёни комиҷроия роҳбарон ва мутахассисони корхонаҳо, депутатҳо-истеҳсолотчиён иштирок доштанд. Шӯъбаи ташкилию инструктории комиҷроияи шаҳр таҷрибаи кори Советҳои депутатҳои халқии шаҳри Шӯроб ва посёлкаи Нефтъободро оид ба гузарондани маҷлисҳо ва сессияҳои сайёри Советҳо омӯхта, паҳн мекунад.

Дар кори комиҷроияи шаҳр, комиссияҳои доимӣ маҳорати кордонӣ, мулоҳизаи танқидии натиҷаҳои бадастомада, ташаббус ва эҷодкорӣ торафт инкишоф меёбад. Комиссияи доимии оиди хизматрасонии маиширо, ки ба он директори заводи рангҳои минералӣ Домулло Қодиров сарварӣ менамояд, мисол мегирем. Ба масъалаҳои асосӣ диққату эътибор додан, ба моҳияти проблема расмиятчиёна муносибат накарда, балки чуқур сарфаҳм рафтан хислати хоси ӯ мебошад. Вақтҳои охир вай имкониятҳои беҳтар намудани кори корхонаҳои хизмати маиширо муфассал омӯхт. Комиссияи доимӣ як қатор масъалаҳоро бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ муҳокима кард, қисми дигари онҳоро ба муҳокимаи комиҷроияи шаҳр гузошт. Ҳоло коркунони соҳаи хизмати маишӣ сермаҳсул кор карда, супоришҳои планро пурра иҷро менамоянд ва дар бораи баланд бардоштани маданияти хизматрасонӣ бештар ғамхорӣ мекунанд Дар ин дигаргуниҳои нек, бешубҳа, саҳми комиссияи доимӣ калон аст.

Албатта, бо шумораи масъалаҳои муҳокимашуда обрӯю эътибор пайдо кардан мумкин нест, ҳоло меъёри баҳодиҳӣ дигар — кори конкретӣ мебошад. Комиссияҳои доимӣ кори худро маҳз аз ҳамин мавқеъ дигаргун месозанд.

Дар услуби фаъолияти комиҷроияи шаҳр низ тағьирот ба назар мерасад. Самараи назорат ба иҷрои қарорҳои органҳои партиявӣ ва болоии советӣ, инчунин қарорҳои худӣ меафзояд. Қариб нисфи масъалаҳое, ки соли 1987 дар маҷлисҳои комиҷроия муҳокима гардиданд, ба на-

зорати ичрои қарорҳои пеш қабулгардида бахшида шуда буданд. Масъалаҳои назорат дар соли ҷорӣ низ мавқеи калонро ишғол менамоянд. Вусъати назорат, талаби қатъӣ аз шахсони мансабдор самараи хуб мебахшад. Муҳокимаи лоиҳаи қарорҳои муҳимтарини Совет дар байни коргарон қоида мешавад. Барои изҳори ақида оид ба ин ё он масъалае, ки дар органи шаҳрии ҳокимияти давлатӣ муҳокима мегардад, интихобкунандагон даъват карда мешаванд.

Масалан, материалҳои ҳамаи чор сессияи Совети шаҳрӣ, ки дар онҳо масъалаҳои ичрои талаботиислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ, беҳтар намудани хизмати наклиёти пассажиркашонӣ, ба амал баровардани Программаи озуқаворӣ, инчунин ҳисоботи комиҷроия дар назди Совети шаҳрӣ муҳокима гардиданд, дар газетаи маҳаллии «Коммунисти Исфара» пешакӣ чоп шуданд. Ғайр аз ин, вақте ки ҳисоботи комиҷроия дар назди Совети шаҳрӣ тайёр карда мешуд, тезисҳои он дар матбаа чоп карда, ба хонандагон мурочиат карда шуд, ки эроду таклифҳои худро дар бораи кори комиҷроия ва умурҳои он баён кунанд. Аъзоёни комиҷроия ба 45 коллективи меҳнатӣ рафта, онҳоро бо кори комиҷроия дар давраи ҳисоботӣ шинос карданд.

Ғайр аз ин қарор додем, ки пеш аз ҳисоботи комиҷроия дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати гражданинҳо рӯзҳои мактуби кушод гузаронем. Чунин вохӯриҳо дар 9 Совети қишлоқ ва 17 комитети маҳаллаи шаҳр барпо гардиданд. Интихобкунандагон ба аъзоёни комиҷроияи шаҳр бештар аз 500 савол доданд. Ҳамин тавр, ҳамаи коллективҳои меҳнатии шаҳру район, садҳо интихобкунандагон дар муҳокимаи фаъолияти органи шаҳрии идоракунӣ фаъолона ширкат доштанд. Натиҷаҳои муҳокима дар сессияи Совети шаҳрӣ ҷамъбаст карда шуданд. Плани тадбирҳои ба ҳисоб гирифтан, амалӣ гардондани эродҳои танқидӣ ва таклифҳои интихобкунандагон тартиб дода шуд. Барои иҷрои он назорат муқаррар гардид. Дар сессия ба маърӯзаи анъанавӣ заруратe нашуд, якбора музокира оғоз ёфт.

Баҳори соли ҷорӣ ба муҳокимаи сессияи IV Совети шаҳрӣ масъалаҳои муҳими тезондани дигаргунсозии деҳот ва баланд бардоштани маданияти маишати аҳолии қишлоқ гузошта шуданд. Тезисҳои маърӯза пешакӣ паҳн шуданд ва аъзоёни комиҷроияи шаҳр ба коллективҳои меҳнатӣ ва маҳаллаҳои истиқоматӣ рафтанд, то ки аҳолиро бо вазъияти кор шинос намуда, фикру мулоҳизаи онҳоро оид ба масъалаи муҳокимашаванда ба ҳисоб гиранд. Дар кори тайёрӣ ба сессия намояндагони одамони синну сол ва касбу корашон гуногун фаъолона иштирок намуданд. Ба комиҷроияи шаҳр бисёр эродҳои танқидӣ ва таклифу дархостҳо дохил гардиданд. Онҳо бо диққат омӯхта, барои ба амал баровардан қабул карда шуданд.

Аз ҷумла, сокинони маҳалҳои аҳолинишини Совети қишлоқи Шаҳрак таклиф карданд, ки ба сохтмони шахсӣ ва обчакорӣ дар участкаҳои назди соҳили дарьёи Исфара хотима гузошта, инҷо барои истироҳати оммавии одамон обод гардонда шавад. Ҳар ду ҷиҳати ин проблема — ҷиҳатҳои иҷтимоӣ ва иқтисодии он хеле муҳиманд. Аз ин рӯ, табиист, ки сессия ба муҳокимаи он диққати махсус дод. Ташаббуси интихобкунандагонро З. Абдусатторов, Д. Қурбонов ва дигар депутатҳо якдилона тарафдорӣ карданд. Сессия қарори дахлдор қабул намуд. Барои зуд иҷро кардани он иборат аз 11 нафар гурӯҳи махсуси ташаббускорон бо сардории раиси комиссияи доимии Совет оид ба хоҷагии манзилию коммуналӣ ва маишат Н. Желтый барпо карда шуд. Ҳозир гурӯҳи мазкур ҷидду ҷаҳди корхонаю ташкилотҳо ва аҳли ҷамъиятро ба татбиқи тадбирҳои пешбинишуда равона мекунад.

Мехоҳам боз илова намоям, ки амалияи пешакӣ бо мазмуни асосии маърӯзаҳо шинос кардани депутатҳо ва интихобкунандагон имкон медиҳад вақти кори сессия самарабахш истифода шавад. Масалан, дар ҳамон сессияи IV аз ҳисоби ихтисор шудани вақти маърӯзачӣ — ҷони-

шини раиси комиҷроияи шаҳр С. Зокиров назар ба муқаррарӣ қариб ду баробар зиёд депутатҳо аз рӯи маърӯза ба музокира баромаданд. Баромадҳо конкретӣ буданд, зеро пешакӣ нағз тайёрӣ дида шуд.

Дар таъмини ошкорбаёнӣ воситаҳои ахбори оммавӣ ва пропаганда роли калон мебозанд. Ба воситаи матбуот ва радио ба гражданинҳо муроҷиат карда, аз онҳо хоҳиш карда мешавад, ки оид ба масъалаҳои гуногуне, ки Советҳо ҳал менамоянд, фикру мулоҳизаҳояшонро баён кунанд. Дар матбуот баромади коркунони органҳои иҷроияи Советҳо, ҷавобҳои онҳо ба саволҳои гражданинҳо чоп карда, қарорҳои қабулшаванда шарҳу эзоҳ ва аз рафти иҷрои планҳо ва наказҳои интихобкунандагон хабар дода мешавад. Дар газетаи маҳаллӣ рубрикаҳои нав: «Дар минбари сессияи Совет», «Советҳо ва бозсозӣ», «Шӯъбаи расмӣ» пайдо гардиданд. Жанрҳои гуногун — очеркҳо дар бораи депутатҳо, репортажҳо аз маҷлисҳои органҳои ҳокимият, мусоҳиба бо роҳбарони органҳои идоракунӣ, «мизи мудаввар» ва ғайра истифода карда мешаванд.

Хулласи калом, дар кори мо тамоюли мусбӣ ба назар мерасад. Вале оё ба ҳама чиз муваффақ шудаем? Оё таъсири Совет ба коллективҳои меҳнатӣ барои тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ пурра истифода карда мешавад? Оё ошкорбаёнӣ самараи дилхоҳ мебахшад? Рӯирост бояд иқрор шуд, ки ҳанӯз ба ин пурра муваффақ нашудаем.

Амалияи кори комиҷроияи шаҳрро дар шароити бозсозӣ таҳлил намуда, мо мебинем, ки ба он гоҳо ташаббусу эҷодкории амиқ намерасад. Баъзан мо асосан бо тартиб додани ҳар гуна справкаю маълумотномаҳое машғул мешавем, ки бе онҳо ҳам кор кардан мумкин аст. Гоҳо фаъолияти ташкилотчигӣ бо тайёр кардани феҳристи чорабиниҳо иваз карда мешавад. Баъди ба ин ё он объекти хоҷагии халқ рафта омадани коркунони органҳои советӣ вазъияти кор дар он ҷо на ҳамеша рӯ ба беҳбудӣ меорад. Ҳанӯз ҳам ҳодисаҳои ҳалли пинҳонии масъалаҳо барҳам нахӯрдаанд. Мо ҳамаи инро махсусан баъди Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС, ки тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъиятро муайян намуд, бештар дарк мекунем. Советҳо дар ҳақиқат барои такомулоти муносибатҳои ҷамъиятӣ имкониятҳои бағоят калон доранд. Комиҷроияи шаҳр ҳоло ба тамоми фаъолияти худ аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дода, кӯшиш дорад, неруи Совети шаҳриро дар бозсозӣ пурратар истифода барад.

**Б. ҚАЮМОВ,**
**мудири шӯъбаи ташкилию инструктории**
**комиҷроияи шаҳри Исфара**

# ТАКЬЯ БА ОММА

СОВЕТИ қишлоқи ба номи Зайнаббибӣ на фақат дар райони Ленин, балки дар тамоми республика ҳам калонтарин аст. Дар ҳудуди он беш аз 25 ҳазор нафар намояндагони бисту ҳафт миллат зиндагӣ мекунанд. Ин ҷо зиёда аз дувоздаҳ муассисаю ташкилоти саноат, нақлиёт, хоҷагии қишлоқ ва бинокорӣ воқеъ гардидааст. Заводи таҷрибавии таъмири механикӣ, фабрикаи мурғпарварӣ, муассисаи нақлиёти автомобилӣ, фермаҳои чорводории совхози «Ленинград» аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Рӯзҳои кор кӯчаҳои посёлка камодаманд, ҳар яке ба кору бори худ банд аст. Фақат рӯзҳои истироҳат ва ид кас ба таври ҳақиқӣ эҳсос мекунад, ки посёлкаи Комсомол чӣ сон ҷавон аст: ҳар сокини дуюми он синни комсомолӣ дорад. Ҷавонон, ҳамаи бошандагони посёлка хотири онҳоеро, ки дар муқаррару мустаҳкам кардани Ҳокимияти Советӣ иштирок кардаанд, онҳоеро, ки яроқ ба даст гирифта, истиқлолияти Ватанамонро дар солҳои ҷанг ҳифз намудаанд, аз тахти дил пос медоранд. Маҳз бо иштироки фаъолонаи онҳо дар посёлка ба шарафи мубо-

ризони муқаррар кардани Ҳокимияти Советӣ ва ҷанговарони дар майдони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳалокшуда комплекси ёдгорӣ буньёд карда шудааст.

Комплекси ёдгорӣ бо муҷассамаи Зайнаббибӣ Қурбонова оғоз меёбад. Зайнаббибӣ умри кӯтоҳ, вале қаҳрамононае дид. Ин тоҷикзани оддӣ идеяҳои Октябрь, дигаргуниҳоеро, ки он ба халқаш овард, бо тамоми ҳастиаш пазируфт. Вақте дар ҳудуди Тоҷикистон муборизаи зидди босмачиён оғоз ёфт, ӯ дар қатори аввалинҳо бо онҳо даст ба гиребон шуд. Барои хизматҳои махсусаш ӯро ба вазифаи ҷонишини раиси комитети революционӣ пешбарӣ намуданд. Соли 1927 Зайнаббибӣ дар конференцияи занони Осиёи Миёна дар шаҳри Тошкент, сипас дар конференцияи дуюми занон дар шаҳри Москва иштирок кард. Соли 1928 Зайнаббибӣ раиси комитети иҷроияи Совети депутатҳои меҳнаткашони райони Лақайтоҷик интихоб гардид. Сокинони қишлоқҳо ӯро барои муносибати самимонаю ғамхоронааш ба эҳтиёҷоти деҳқонон, барои поквиҷдонию суботкориаш бениҳоят дӯст медоштанд. Душманон бошанд, аз шунидани номи ӯ ба хашму ғазаб меомаданд.

23 июли соли 1928 шабонгаҳ душманон бо сардории Эшонқул ба коргоҳи раиси комиҷроия зада даромада, Зайнаббибиро ваҳшиёна куштанд.

Ҳоло бахшида ба Занайббибӣ асарҳо офарида, спектаклу фильмҳо таҳия карда мешаванд. Ба Совети депутатҳои халқии қишлоқ, ки дар ҳудуди он Зайнаббибӣ зиндагӣ карда ва мубориза бурдааст, номи ӯ дода шудааст.

Қори саркардаи Зайнаббибӣ Қурбоноваро наслҳои оянда идома доданд. Дар давраи ҳозираи масъулиятноки навсозии революционии ҷамъият онҳо ҷидду ҷаҳд доранд дар тараққиёти иҷтимоию иқтисодии қишлоқҳояшон ва ҷорӣ гардидани расму маросимҳои нави социалистӣ дар деҳот саҳми арзанда гузоранд.

## Бо ташаббуси депутатҳо

Ба материалҳои сессияи ба қарибӣ барпошудаи Совети депутатҳои халқии қишлоқи Зайнаббибӣ муроҷиат мекунем. Интихобкардагони халқ паси ҳамдигар ба минбар баромада, масъалаҳои баланд бардоштани маданияти маишати аҳолии қишлоқ, куллан тағьир додани симои қишлоқҳоро ба миён мегузоштанд.

**М. Юлдошева, коргари совхози «Ленинград»:**

— Одамони мо осудаҳолона зиндагӣ мекунанд. Дар хонаҳояшон мебели ҳозиразамон, техникаи рӯзгор ҳаст, дар ҳавлиҳояшон автомобиль ва ё мотоцикл истодааст. Вале намуди зоҳирии баъзе хонаҳо хузновар аст: деворҳояшон сафед карда нашудаанд, ҳавлиҳо ифлосанд. Вақти он расидааст, ки ба ин ҳама эътибор диҳем. Маданияти рӯзгор маҳз аз ҳамин оғоз меёбад.

**С. Болтаев, сардухтури ветеринарии фабрикаи мурғпарварӣ:**

— Дар назди дарьёи Кофарниҳон замини холӣ бисьёр аст, ки он ҷо минтақаи хуби истироҳат барпо кардан мумкин.

**В. Тошев, собиқ котиби комитети партиявии совхози «Ленинград» (ҳоло котиби комитети партиявии фабрикаи мурғпарварӣ):**

— Ба фикри ман, қабл аз ҳама роли интеллигенцияро дар дигаргунсозии қишлоқҳо баланд бардоштан зарур аст. То даме ки ҳар муаллим, духтур, китобдор дар тараққиёти иҷтимоию мадании деҳот ибрати шахсӣ нишон надиҳад, маданияти умумиро баланд бардоштан амри маҳол аст.

**Г. Бобомуродов, сардори бригадаи сабзавоткорӣ:**

— Мо бояд барои хонаю кӯча ва қишлоқи беҳтарин мусобиқаи самарабахши социалистӣ ташкил кунем.

Баъди муҳокимаи ҳаматарафаи масъала депутатҳо қарори конкретӣ қабул намуданд, программаи аниқи корро дар ҳар қишлоқ муайян карданд. Сипас ин қарор дар коллективҳои меҳнатӣ ва маҷлисҳои сокинони қишлоқҳо мавриди муҳокима қарор гирифт. Депутатҳо ҳавлиҳоро давр зада баромада, саршумори чорвои шахсӣ, эҳтиёҷоти аҳолиро ба қарзи давлатӣ барои таъмир ва сохтмони хонаҳои истиқоматӣ муайян карданд. Аз чор ҳазор ҳавлии посёлкаи Комсомол беш аз ниофашон аз назар гузаронда шуданд. Ба ҳар яки 75 депутати Совети қишлоқ якчандтогӣ ҳавлӣ вобаста карда шуд.

Дар бораи қарорҳои сессияи Совети қишлоқро маъқул донистани аҳолӣ факти зерин ҳам гувоҳӣ медиҳад. Сокинони посёлкаи Комсомол якҷоя бо аҳолии посёлкаҳои Бешкаппа ва Зайнали райони Орҷоникидзеобод ташаббускори мусобиқа бахри ободонии хонаву кӯчаҳо, баланд бардоштани маданияти рӯзгори аҳолии қишлоқ шуданд. Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон ин ташаббусро маъқул донист ва он дар бисьёр қишлоқҳои республика дастгирӣ карда шуд.

## Симои деҳот тағьир меёбад

Чанде пеш комитети иҷроияи Совети қишлоқи Зайнабобод баъзе натиҷаҳои мусобиқаи социалистиро барои ҳолати намунавии хонаю кӯчаҳо, баланд бардоштани маданияти рӯзгори аҳолӣ ҷамъбаст намуд. Дигаргуниҳои назаррас қайд карда шуданд. Дар солҳои панҷсолаи ҷорӣ беш аз 300 хонаи истиқоматӣ таъмир карда, зиёда аз 170 хонаи нав, аз он ҷумла 70 хона бо усули ҳашар сохта шуд.

Вале гап на фақат дар рақам аст. Муҳимаш он, ки муносибати одамон ба манзили худ, ба нигоҳубини он тағьир ёфт. Масалан, дар яке аз хонаҳои посёлкаи Комсомол собиқ коргари совхози «Ленинград», ҳоло нафақахӯр Мухтора Очилова истиқомат дорад. Ҳавлии ӯ ҳамеша тозаву озода аст. Хонааш сафед, дар назди даромадгоҳи зинапоядор дастшӯяк бо собуну саҷоқ овехта шудааст. Дар шафати ошхонааш мизу курсиҳои зебо гузошта шудаанд. Мухтора Очилова ҳашт фарзанд дорад. Хонаи писари ӯ Муродалӣ дар участкаи «Совнарком» низ намунавӣ дониста шудааст.

Ба ин бошад, сазовор шудан душвор аст. Чунончи, хонаи ронанда Х. Мирзоев зоҳиран намуди хуб дорад. Деворҳояш сангчакорӣ карда шудаанд, ҳавлиаш пур аз гул. Аммо фарши хонаҳо гилин буд. Бинобар ҳамин ҳам хона намунавӣ дониста нашуд.

Албатта, на ҳар сокини қишлоқ барои таъмири доимии манзилаш маблағу имконият дорад. Ҷои пинҳон кардан нест, ки дар бобати бо масолеҳи бинокорӣ таъмин кардани аҳолӣ ҳанӯз душвориҳои зиёде мавҷуданд. Ҳаминро ҳам бояд ба назар гирифт, ки соҳибони баъзе хонаҳо кӯҳансоланд. Дар комиҷроияи Совети қишлоқ дар ин бора ҳам андеша карданд. Ба онҳое, ки бо ягон сабаб хонаашонро таъмир карда наметавонанд, депутатҳо кӯмак мерасонанд.

Масалан, хонаи иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ Усмоналӣ Тӯйчиев бо усули ҳашар таъмир карда шуд. Рӯзи истироҳат ба ин ҷо сокинони посёлка омаданд. Якеҳо барои сафед кардани деворҳои ҳавлӣ кӯмак расонданду дигарҳо барои андоваи деворҳои хона.

Ё худ мисоли дигар. Дар қишлоқи Дарьёобод бадбахтие рӯй дод: ба сабаби носозии хатти электр хонаи Ҳусейн Шарифов сӯхт ва аҳли оилаи ӯ, ки аз ҳашт нафар иборат аст, бе манзил монд. Ҳамаи сокинони қишлоқ ба ҳамқишлоқи худ дасти ёрӣ дароз карданд. Тоҷикону русҳо, ӯзбекону тоторҳо ва немисҳо паҳлӯ ба паҳлӯ истода меҳнат карда, ҳамагӣ дар як шабонарӯз деворҳои хонаро рост карда, бомашро пӯшиданд.

...Дар комитети иҷроияи Совети қишлоқ дар бораи бо масолеҳи

бинокории зарурӣ таъмин намудани сокинон низ ҷиддӣ мулоҳиза карданд. Дар сессияи навбатӣ гурӯҳи депутатҳо дар бораи беҳтар намудани савдои масолеҳи бинокорӣ дар магазинҳои ҷамъияти матлубот дархост пешниҳод карданд. Ҳоло ба дараҷаи дилхоҳ набошад ҳам, вазъият тағьир меёбад. Комиҷроияи Совети қишлоқ, комиссияҳои доимии он ва гурӯҳҳои депутатҳо ба ҳар килограмм цементу оҳак, ҳар метр шифер ва чӯбу тахтае, ки ба кооперацияи матлубот меоянд, назорати қатъӣ муқаррар карданд. Ин натиҷаи хуб бахшид: баъзе хелҳои масолеҳи бинокорӣ ҳанӯз камчин бошанд ҳам, ин норозигию ғазаби одамонро ба амал намеоранд. Чунки онҳо бовар доранд, ки ҳамаи он чи ба муассисаҳои савдо меоянд, одилона тақсим карда мешавад. Шумораи одамони ба цементу масолеҳи бинокорӣ эҳтиёҷманд торафт кам мешавад. Як сол муқаддам дар рӯйхати эҳтиёҷмандон 300 кас буд, ҳозир онҳо 200 нафаранд.

Ташкили мусобиқаи социалистӣ барои гирифтани номи «кӯчаи беҳтарин» ва «хонаи беҳтарин» низ такмил меёбад. Дар қишлоқ мавҷуд будани ҳаммом ё душхона, хонаи бачагон, ҳолати хуби санитарии ҳавлиҳо, истифодаи самараноки участкаҳои назди ҳавлиҳо барои ғолибон шарти ҳатмӣ шуда истодааст.

## Бо ҷидду ҷаҳди умум

Кӯпруки нав бо тантана кушода шуд. Дар соҳилҳои дарьёи Элак беш аз ду ҳазор нафар сокинони қишлоқҳои гирду атроф ҷамъ шуданд. Бинокорон ба онҳо калидҳои рамзии кӯпрукро супурданд, деҳотиён бошанд, аз рӯи анъанаи миллӣ ба онҳо чапону тӯппӣ ҳадья карданд.

Сабаби тантана маълум аст. Даҳҳо солҳо дарьё сокинони қишлоқҳои ин ҷоро аз ҳам ҷудо мекард. Деҳқонон аз як соҳил ба соҳили дигар даврзанон мерасиданд. Ва агар комиҷроияи Совети қишлоқ бо маъмурияти заводи асфальту бетон забон намеёфт, кӣ медонад ин аҳвол боз чӣ қадар давом мекард. Роҳсозон ба кони масолеҳи бинокории ин ҷо мароқи калон зоҳир карданд. Комитети иҷроия барои истифодаи он рухсат доду аз онҳо хоҳиш кард, ки бар ивазаш кӯпруки дарьёи Элакро сохта диҳанд. Шартнома имзо шуд ва баъди як сол кӯпруки дарьё ба комиссияи давлатӣ пешниҳод гардид.

Ин аст самараи воқеии ҳамкории корхона ва Совети маҳаллии депутатҳои халқӣ.

Ё худ, боз як ҷиҳати муҳими услуби кори комиҷроия. Боре дар ҷамъомади деҳотиён масъала бардошта шуд, ки ҷамъияти республикавии спортии «Ҳосилот» дар Душанбе мактаби спортии бачагона дорад ва дар он фақат бачагони шаҳрӣ машғулият мегузаронанд. Асомиддин Тоҳиров (устоди спорт оиди гӯштингирии самбо) аз депутатҳои Совети қишлоқ хоҳиш кард, ки барои ба посёлкаи Комсомол гузарондани ин мактаби спортӣ кӯмак расонанд. Ҷамъомадагон ӯро дастгирӣ карданд ва ҳоло мактаби мазкур дар посёлка амал мекунад.

Совети қишлоқ ва комиҷроияи он кӯшиш мекунанд, ки аз ваколатҳое, ки бо қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани роль ва масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» дода шудаанд, пурратар истифода баранд. Комитети иҷроия бо корхонаю хоҷагиҳое, ки дар ҳудуди он воқеъ гардидаанд, дар ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ фаъолона ҳамкорӣ мекунад. Аз ҷумла, вай бо роҳбарон ва ташкилотҳои ҷамъиятии совхози «Ленинград» робитаҳои мустаҳкам дорад. Зуд-зуд маҷлису ҷамъомадҳои якҷоя барпо мегарданд. Вақтҳои охир иқтисодиёти хоҷагӣ хеле мустаҳкам шудааст. Соли 1987-ум вай 240 ҳазор сӯм даромади соф гирифт. Афзудани даромад имкон медиҳад, ки барои тараққии соҳаи иҷтимоӣ бештар маблағ ҷудо карда шавад. Агар соли 1986 барои беҳтар кардани шароити манзили худ зи-

ёда аз 100 кас дар навбат истода бошад, ҳоло шумораи онҳо ду баробар кам шудааст.

Маъмурияти совхоз барои дигаргун сохтани посёлкаи Комсомол ҳам корҳои зиёдеро ба ҷо меорад. Фақат соли гузашта дар ин ҷо пункти тиббӣ, дар участкаи ба номи Ленин магазин сохта, 15 километр роҳ асфальтпӯш карда, дар як қатор бригадаҳои пахтакорӣ бошишгоҳҳои саҳроӣ ҷиҳозонида шуданд. Ҳоло сохтмони боз ду магазин ва объектҳои дигар оғоз ёфтааст.

Маъмурияти фабрикаи мурғпарварӣ ҳам ба ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ бештар диққат медодагӣ шуд, ки ин бо тараққии иқтисодиёти корхона алоқаманд аст. Агар соли 1986 даромаднокии фабрика 19,7 фоизро ташкил дода бошад, пас соли ҷорӣ он ба 25 фоиз расид ва корхона беш аз 2 миллион сӯм даромад гирифт. Барои сохтмони манзил ва объектҳои маданию маишӣ маблағ пайдо шуд.

Комитети иҷроияи Совети депутатҳои халқии қишлоқ якҷоя бо роҳбарияти фабрика муайян намуд, ки кадом объектҳоро дар навбати аввал сохтан даркор аст.

Ин нақша бомуваффақият амалӣ мегардад. Соли гузашта бо тарзи хоҷагӣ даҳ квартираи якхонагӣ, хонаи мурғпарвар бунъёд карда шуд. Ҳозир хонаи истиқоматии 72 квартиранок, боғчаи бачагонаи дорои 280 ҷой, кинотеатри тобистона ва ошхона сохта мешавад. Дар оянда сохтмони Хонаи маишӣ, муассисаи алоқа ва ҳаммом пешбинӣ шудааст.

— Оре, дар кори муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди Совети қишлоқ, коллективҳои меҳнатӣ ва ташкилотҳои болоӣ пешравии муайяне ба назар мерасад, — мегӯянд депутатҳо, вале дар ин роҳ монеаҳои бисьёре низ ҳастанд. Масалан, трести Госагропромстрой, Главтоҷиквodстрой, Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби РСС Тоҷикистон ба вазъият ва таъмири фонди идораҳо суст назорат мекунанд, онро ба ихтиёри Совети маҳаллӣ намедиҳанд.

Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон ва Вазорати маорифи халқи республика талаботи мактабҳои қишлоқро пурра қонеъ намегардонанд, дар бораи барпо кардани синфхонаю устохонаҳои таълимӣ бояду шояд ғамхорӣ намекунанд.

— Ба фикри ман, — мегӯяд раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии қишлоқ А. Тоҳиров, байни ваколатҳои Советҳои қишлоқ, ки қонунияти социалистӣ муқаррар кардааст ва татбиқи онҳо тафовуте ба амал омадааст. Баъзан Совети маҳаллӣ дар ҳудуди худ беҳуқуқ шуда мемонад. Масалан, чанде пеш бидуни фаҳмидани фикри комитети иҷроияи Совети қишлоқ ба мактаби ибтидоӣ директори навро таъин карданд. Ё худ, дар ҳудуди Совети қишлоқ цехи мебельсозӣ ҳаст, ки коллективи он дару тиреза тайёр мекунад. Бисьёр вақт дар ин ҷо режими муқарраргардидаи кор риоя карда намешавад, намунаҳо ва нархи мебель вуҷуд надоранд. Сардори цех нишондодҳои комитети иҷроияро ба инобат намегирад ва рӯйрост изҳор мекунад: «Маро шумо таъин накардаед, бинобар ин ба ман дастур дода ҳам наметавонед». Бешубҳа, агар ҳангоми тасдиқ кардани ин ё он номзад ба вазифаи роҳбарикунанда фикри комиҷроияи Совети қишлоқ ба назар гирифта мешуд, ин хел ҳодисаҳо рух намедоданд.

Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС диққати депутатҳо ва органҳои иҷроияи Советҳои маҳаллиро ба он ҷалб намуд, ки аз ҳуқуқҳои ба онҳо додашуда пурратар истифода баранд, ба муқобили онҳое, ки қарорҳои органҳои маҳаллии Ҳокимияти Советиро ба эътибор намегиранд, мубориза баранд. Депутатҳои Совети қишлоқ азму иродаи қавӣ доранд, қарорҳои партияро фаъолона дар ҳаёт татбиқ намоянд, ба омма такья карда, ба рафти тараққиёти иҷтимоию иқтисодии деҳот таъсир расонанд.

**А. МАЛЫШЕВ**

Дар Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

# БА ИЗОФАНАВИСОНУ ҚАЛЛОБОН ТАРАҲҲУМ НАБОЯД

**Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар маҷлиси васеи худ якҷоя бо шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ масъаларо дар бораи кори бюрои партиявӣ ва коллегияи саруправленияи сохтмони ирригационии РСС Тоҷикистон оиди иҷрои нишондодҳои партия ва ҳукумат дар бораи пурзӯр кардани муборизаи зидди изофанависӣ ва қаллобӣ муҳокима намуд.**

Ҳангоми муҳокима қайд гардид, ки дар саруправленияи сохтмони ирригационии РСС Тоҷикистон (Главтоҷикводстрой) дар ин ҷода кори муайяне ба ҷо оварда мешавад. Натиҷаҳои ченкунии санҷишӣ сари вақт мавриди муҳокимаи коллегия қарор дода, гунаҳгорон ба ҷавобгарӣ кашида мешаванд. Дар давоми ду сол бо қарорҳои коллегия 11 нафар коркунони роҳбарикунандаи управления ва ташкилотҳои тобеи он аз вазифаашон озод карда шудаанд. Бо мақсади қисман пӯшондани зиёни расондашуда аз шахсони гунаҳгор 18,4 ҳазор сӯм рӯёнда шудааст.

Сахтгирию серталабӣ ба як дараҷа беҳтар гардидани ҳолати корҳо мусоидат намуд. Соли 1987 маблағи корҳои аз арзиш зиёд нишондодашуда, ки тавассути ченкунии санҷишӣ ва тафтишоти пешакии ҳуҷҷатҳо муқаррар гардид, назар ба соли 1986 қариб ду баробар кам шуд.

Дар баробари ин дар кори барҳам задани изофанависию қаллобӣ ҳанӯз камбудию нуқсонҳои ҷиддӣ мавҷуданд. Мувофиқи маълумоти органҳои назорат, ҳаҷми аз норма зиёд нишондодашудаи корҳои сохтмону монтаж, ки аз рӯи онҳо ҷарима гирифта шудааст, қариб ду баробар афзуд. Ин чунин маъно дорад, ки ҳам дар саруправления ва ҳам дар ташкилотҳои тобеи он ба иҷрои корҳо назорати даркорӣ вуҷуд надораду роли ченкуниҳои худсанҷӣ паст шудааст. Соли 1986 ба ҷои 217 ченкунии худсанҷии пешбинишуда ҳамагӣ 143 ченкунӣ гузаронида шудааст. Аз ҳаҷми тафтиш кардашудаи корҳо 123,9 ҳазор сӯмина изофанависӣ ошкор сохта шудааст. Соли 1987-ум фақат 93 ченкунии худсанҷӣ гузаронида, 102,5 сӯмина изофанависӣ ошкор карда шудааст.

Чунин ҳодисаҳо низ ҷой доранд, ки тавассути ченкуниҳои худсанҷӣ изофанависиҳо ошкор намегарданду органҳои назорат ҳангоми тафтиши дуюмбора онҳоро муқаррар менамоянд. Комиссияи оиди тафтиши ченкуниҳои санҷишӣ ва худсанҷӣ, ки соли 1986 дар назди управления барпо карда шуда буд, амалан кор намекунад.

Аз ҳисоби шахсони гунаҳгор танҳо 27 фоизи маблағи умумии зиёни расондашуда рӯёнида, маблағи боқимондаи зиён ҳамчун зиёни ташкилот аз ҳисоб соқит карда шудааст. Органҳои прокуратураи республика аз коркунони умури молия ва бухгалтерияи системаи Главтоҷикводстрой талаб кардаанд, ки сабабҳо ва шахсони гунаҳгор ошкор сохта, нисбат ба онҳо чораҳои ҷазои иқтисодӣ ба кор бурда шаванд, вале ин талаб пурра ба ҷо оварда намешавад.

Ҳодисаҳои ба ҳисоботи статистикӣ дохил намудани объектҳои сохт-

монашон анҷомнаёфта ташвишоваранд. Бо ин сабаб бинои истиқоматии 2-квартирадор дар райони Фархор ва бинои истиқоматии 32-квартирадор дар микрорайони 191-уми шаҳри Душанбе аз ҳисоботи давлатӣ соқит карда шуданд. Дар райони Данғара базаи управленияи таҷҳизи технологияи истеҳсолот бо нуқсону камбудиҳои зиёд супурда шудааст. На дар ҳамаи корхонаҳо кори нигоҳ доштан, ба ҳисоб гирифтан ва истифода бурдани сарватҳои молию моддӣ ба тартиб андохта шудааст. Тавассути ревизияҳои соли 1987-ум гузаронидашуда торочи 11,3 ҳазор сӯм пули нақд, 82,6 ҳазор сӯмина сарватҳои молию моддӣ ва ба маблағи 122 ҳазор сӯм нобуду исроф шудани онҳо ошкор гардид. Вале аз шахсони гунаҳгор ҳамагӣ 37,5 ҳазор сӯм рӯёнда шудаасту халос.

Мувофиқи қарорҳои коллегия дар ҳамаи ташкилоту трестҳо комиссияҳои оиди мубориза зидди талафи ғайриистеҳсолӣ барпо карда шудаанд, аммо бисьёр вақт онҳо амал намекунанд. Дар як қатор ташкилотҳо ҳангоми додани музди кор нормаю нархномаҳо нодуруст ба кор бурда, дар наряд ва варақаҳои баҳисобгирӣ ба изофанависӣ роҳ дода мешавад. Ҳамагӣ дар системаи Главтоҷиквводстрой музди кори ғайриқонунӣ ва дигар маблағи аз меъёр зиёд додашуда 40,9 ҳазор сӯм, мукофотпулии ғайриқонунӣ додашуда бошад, 27 ҳазор сӯмро ташкил дод.

Дар мавридҳои ҷудогона пули нодуруст ҳисоб кардаю додашуда аз коргарон рӯёнида мешавад, гунаҳгорони бевосита — коркунони умури иқтисодӣ бошанд, бе ҷазо мемонанд.

Совети илмӣ-техникии управления нисбат ба сифати ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ серталабӣ зоҳир намекунад. Бинокорон бисьёр вақт институти Тоҷикгипроводхозро барои паст будани сифати ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавии тайёркардааш айбдор мекунанд. Дар айни замон совет дар давоми ду соли охир ягон тавсияи техникии дар лоиҳаҳо ифодаёфтаро рад накардааст.

Бюрои партиявии аппарати Главтоҷиквводстрой (котиби бюрои партиявӣ Р. Ҳ. Ҳомидов) назоратро ба риояи интизоми партиявию давлатӣ суст кардааст, коммунистони аппарат ба мубориза зидди изофанависию қаллобӣ, торочгарӣ ва дигар зуҳуроти манфӣ фаъолона ҳамроҳ нагардидаанд. Дар солҳои 1986 — 1988-ум 15 маҷлиси партиявӣ ва 19 маҷлиси бюрои партиявӣ гузаронида шудааст, вале фақат дар се маҷлис масъалаҳои вобаста ба зиёд нишон додани ҳаҷми корҳо, изофанависӣ, сохтмони ғайрипланӣ, ба истифода додани объектҳои дорои камбудию нуқсон муҳокима шудааанду халос. Бюрои партиявӣ ҳисоботи аъзоёни КПСС ҷонишини сардори саруправления, сардори управленияи истеҳсолӣ П. К. Демьяненко, ҷонишини сардори ҳамин управления А. П. Соловьев ва сардори управленияи сохтмони асосӣ А. Мирҷамоловро шунида, мавҷуд набудани назорати даркориро ба ташкилотҳои тобеъ, ки ба зиёд нишон додани ҳаҷми корҳо, изофанависӣ ва сохтмони ғайрипланӣ роҳ додаанд, қайд намуд. Аммо бюрои партиявӣ ба фаъолияти онҳо баҳои принципиалии партиявӣ надодааст ва бо огоҳонӣ маҳдуд шудаасту бас. Дар ташкилоти партиявӣ ба иҷрои қарорҳои худӣ суст назорат карда мешавад, ки дар натиҷаи ин бисьёр қарорҳо дар коғаз мемонанд. Як қатор масъалаҳои дар плани кор пешбинишуда сари вақт муҳокима карда нашудаанд. Масалан, моҳи июли 1987 муҳокимаи масъала дар бораи фаъолияти бухгалтерияи марказӣ ва управленияи тафтишотӣ-ревизионии оиди назорат ба кори безарар нигоҳ доштани моликияти социалистӣ, мубориза зидди торочгарӣ, изофанависӣ, таҳрифи ҳисобот пешбинӣ шуда буд, вале он танҳо моҳи феврали соли 1988 баррасӣ гардид.

Ташкилоти партиявии аппарат вазифаҳояшро ҳамчун органи роҳбарии сиёсӣ пурра ба амал намебарорад, бисьёр вақт кори коллегияро такроран иҷро мекунад ва ё вазифаи онро ба ӯҳда мегирад, ҳисоботи аъзоёни КПСС бо ахбороти онҳо оиди масъалаҳои хоҷагӣ маҳдуд мегардад. Дар тӯли ду сол дар бораи масъулияти коммунистон барои бояду

шояд ба ҷо овардани талаботи қонун оиди муборизаи зидди изофанависию қаллобӣ ба рӯзнома ягон маротиба масъала нагузоштааст.

Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ кори коллегияро оид ба масъалаи тафтишшаванда ғайрикифоя ва кори ташкилоти партиявиро ғайриқаноатбахш дониста, ба бюрои партиявии аппарати Главтоҷикводстрой тавсия доданд, ки ҷамъбасти тафтишро дар маҷлиси умумии партиявии аппарат бо иштироки тафтишкунандагон муҳокима намуда, барои барҳам додани камбудию нуқсонҳо тадбирҳо андешида, масъалаи ба ҷавобгарии партиявӣ ва маъмурӣ кашидани шахсони вазифадори саруправленияро, ки назоратро ба ҳолати кор дар маҳалҳо суст ва ба иҷрои вазифаашон бевиҷдонона муносибат кардаанд, дида бароянд.

Ба комитети партиявии райони Октябри шаҳри Душанбе, шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон таклиф шудааст, ки ба бюрои партиявӣ ва коллегияи саруправления дар бобати бартараф намудани камбудию нуқсонҳои ошкоргардида кӯмак расонанд.

## ЧУН АЗ ҶИДДИЯТ МЕКЕБАНД

Ба Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз директори анбори зарфи Комитети агросаноатии вилояти Қӯрғонтеппа, ҳоло коргари ҳамин анбор Н. Сангаков аризаи шикоятӣ омад.

Моҳи декабри соли 1987 ташкилоти ибтидоии партиявии комитети агросаноатии вилоятӣ ба Н. Сангаков барои камбудӣ дар хостагирӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳо ҷазои на вид дод.

Комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа қарори ташкилоти ибтидоии партиявии комитети агросаноатиро мусоҳилакорона ҳисобида, Н. Сангаковро аз аъзогии КПСС хориҷ намуд. Комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа қарори бюрои комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппаро дар бораи аз аъзогии КПСС хориҷ намудани Н. Сангаков ба сабаби таҳрифи ҳисоботи давлатӣ, ҷайваста вайрон кардани қонуният, таъмин накардани муҳофизати моликияти социалистӣ ва таъқиби тобеон барои танқид тасдиқ кард.

Н. Сангаков аз моҳи январи соли 1985 директори анбори зарфи комитети агросаноатии вилоятӣ шуда кор кард. Тафтишоти моҳи июни соли 1986 дар анбор гузаронидашуда камбудиҳои ҷиддӣ ва дағалона вайрон кардани интизоми истеҳсолӣ ва молиявию хоҷагиро нишон дод. Дар ин муддат 32 ҳазор сӯм кам фоида ба даст оварда, 8,9 ҳазор сӯм ҷарима дода шуд, инвентаризация ва қабулу супурди ашъёи арзишманд нагузаронида, балки актҳои қалбакии тафтишу инвентаризация тартиб дода шуд. Ба маблағи 53510 сӯм камомад ва нобуд шудани молу ашъёи арзишманд ошкор гардид. Зиёни умумии моддӣ дар натиҷаи бесарусомонӣ ва беназоратӣ 63,4 ҳазор сӯмро ташкил дод.

Бино ба натиҷаҳои тафтиш коллегияи комитети агросаноатии вилоятӣ моҳи июли соли 1986 ба Н. Сангаков выговори қатъӣ эълон карда, материалҳои тафтишро барои дидани чораи дахлдор ба прокуратураи шаҳри Қӯрғонтеппа супорид. Вале бояд таъкид кард, ки он вақт маъмурияти комитети агросаноатӣ масъалаи ба ин вазифа сазовор мондани Н. Сангаковро ҳал накард. Ташкилоти ибтидоии партиявии аппарати комитети агросаноатӣ низ ба фаъолияти коммунист Н. Сангаков баҳои сазовор надод. Материалҳои тафтиши анбори зарф, ки 19 августи соли 1986 ба органҳои маъмурии вилояти Қӯрғонтеппа супорида шуда буданд, ба сабаби кашолкорӣ то ҳанӯз тафтиш мешаванд.

Чунон ки тафтиши аризаи моҳи ноябри соли 1987 ба комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа омадаи кассири анбори зарф Т. Қурбонова нишон дод, Н. Сангаков ба хулосаи зарурӣ наомада, мисли пештара аз вазифа суиистеъмол мекард.

Интизоми ҳисоботдиҳӣ беҳтар нагардид. Бино ба маълумоти шӯъбаи статистикии шаҳр моҳҳои январь-августи соли 1987 дар анбори зарф ҳодисаҳои таҳрифи маълумоти ҳисобот, яъне кам нишон додани маҳсулоти молӣ ба маблағи 51,4 ҳазор сӯм ва фурӯши он 29,5 ҳазор сӯм ошкор шуданд.

Н. Сангаков Қ. Болтабоев ва А. Мунаввароврo, ки ду маротиба барои дуздӣ ҳабс шуда буданд, сарбухгалтер ва устои цехи маҳсулоти тайёр қабул кард. Як писари Н. Сангаков ронандаи шахсии мошини хизматрасони ӯ, писари дигараш дар вазифаи инженери техникаи бехатарӣ, занаш хонакораи анбор буданд. Зану келин ва писари сарбухгалтер Болтабоев низ дар анбор кор мекарданд.

Н. Сангаков кассир Т. Қурбоноваро таъқиб мекард. Т. Қурбонова бе розигиаш бухгалтери шӯъбаи моддӣ таъин гардид, баъди ба вазифаи аввалааш барқарор намудан Н. Сангаков моҳи сентябри соли 1987 бе ризоияти ташкилоти иттифоқи касаба ӯро бо баҳонаи ихтисори штат аз кор хориҷ кард.

Бо қарори суди халқӣ Т. Қурбонова аз нав ба вазифаи кассир барқарор гардид. Чунон ки тафтиши судӣ нишон дод, Н. Сангаков барои ҳақ баровардани амали ғайриқонуниаш протоколи қалбакии комитети иттифоқи касабаро дар бораи ризоият ба хориҷ кардани Т. Қурбонова тартиб дод.

Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аризаи шикоятии Н. Сангаковро дар бораи аз аъзогии КПСС хориҷ кардани ӯ баррасӣ намуда, барои тағйири қарорҳои комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа ва комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа асос наёфт.

# АЗ МАВҚЕИ САХТГИРӢ

Ба Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз Комитети назорати партиявии назди КМ КПСС аризаи шикоятии ба адреси Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ навиштаи сардори шӯъбаи планкашию иқтисодии фабрикаи фардидӯзӣ ва таъмири пойафзоли № 1 шаҳри Душанбе. Г. Мӯъминов омад.

Моҳи январи соли 1985 ташкилоти ибтидоии партиявии Управленияи марказии статистикии РСС Тоҷикистон ба Г. Мӯъминов, ки он вақт сардори шӯъбаи управленияи шаҳрии статистикии УМС шуда кор мекард, барои бадахлоқӣ ва ноҳақӣ зоҳир кардан ҳангоми хонагирӣ выговор бо қайд дар карточкаи баҳисобгирӣ эълон кард.

Комитети партиявии райони Роҳи Оҳан ин ҷазоро мусоҳилакорона ҳисобида, Г. Мӯъминовро бо ҳамон сабабҳо аз аъзогии КПСС хориҷ кард. Комитети партиявии шаҳри Душанбе аз аъзогии КПСС хориҷ намудани Г. Мӯъминовро тасдиқ кард. Моҳи июли соли 1985 бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аризаи шикоятии Г. Мӯъминовро баррасӣ намуда, барои тағйири қарорҳои комитети партиявии райони Роҳи Оҳан ва комитети партиявии шаҳрии Душанбе асос наёфт.

Моҳи маи соли 1988 бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аризаи шикоятии ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС навиштаи Г. Мӯъминовро дида баромада, барои тағйири қарорҳои пештар қабулшуда асос наёфт.

# АРЗИШИ АСЛИИ БОРКАШОНИРО КАМ КУНЕМ

ДАР Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 вазифаҳои асосии нақлиёт муайян карда шудаанд: **«Вазифаҳои асосии нақлиёт аз сари вақт, хушсифат ва пурра қонеъ кунондани талаботи хоҷагии халқ ва аҳолӣ ба бору пассажиркашонӣ, зиёд кардани самараи иқтисодии кори он иборат мебошанд».**

Системаи нақлиёти РСС Тоҷикистон роҳи оҳани васеъбару камбар, нақлиёти автомобилӣ ва ҳавоиро дар бар мегирад.

Ҳиссаи нақлиёти ҳавоӣ дар боркашонӣ бағоят кам аст (соли 1985 боркашонӣ, аз ҷумла почта, 33,3 миллион тонна-километр, ё 0,2 фоизро ташкил дод), ҳарчанд ки вай барои хизмат расонидан ба районҳои кӯҳистон, кашондани борҳои зудвайроншаванда, асосан меваю сабзавоти тару тоза ва эмин доштани сифати маҳсулот аҳамияти калон дорад.

Борҳо берун аз ҳудуди республика ва дар байни республикаҳо асосан тавассути роҳи оҳан кашонда мешаванд. Роҳи оҳан инчунин дар боркашонии дохили республика ширкат меварзад, ҳарчанд ки қисми асосии борҳоро нақлиёти автомобилӣ мекашонад. Вақтҳои охир боркашонии тавассути роҳи оҳан афзуд. Бештар аз 130 вилоятҳои гуногуни мамлакат аз республикаи мо бор мебаранд ва тақрибан ба ҳамон андоза бор меоранд. Қариб 30 фоизи тамоми борҳо ба республикаҳои Осиёи Миёна, қисми зиёдашон ба РСФСР (бештар аз 44 фоиз), Қазоқистон (14 фоиз), Украина (бештар аз 10 фоиз) ва дигар республикаҳо кашонда мешаванд. Тоҷикистон миқдори бештари борҳоро низ аз республикаҳои ҳамсояи Осиёи Миёна (қариб 30 фоиз), РСФСР (43 фоиз), Қазоқистон (11,2 фоиз), Украина (қариб 10 фоиз) кашонда меорад.

Дар РСС Тоҷикистон, чун дар баъзе республикаҳои дигар, солҳои зиёд аст, ки миқдори овардани бор назар ба миқдори бурдани он хеле меафзояд. Ин аз дараҷаи ғайрикифояи тараққиёти иқтисодӣ ва саҳми республика дар истеҳсолоти умумииттифоқӣ, структураи ғайриоқилонаи хоҷагии халқ, тараққии сусти истеҳсолоти маҳаллӣ, ки андозаи он аз рӯи бисёр хелҳои маҳсулот талаботи республикаро қонеъ намекунад, гувоҳӣ медиҳад.

Мувозанати нақлиёти Тоҷикистон дар тӯли бисёр солҳо манфӣ мебошад. Сальдои мувозанат аз рӯи бузургии мутлақ зиёд шуда, коэффициенти овардани бор назар ба бурдани он тамоили афзоиш дорад.

Бояд қайд кард, ки дар республика неруи азими иқтисодии тараққиёти сабзавоткорӣ, боғдорӣ ва токпарварӣ, инчунин як қатор соҳаҳои саноат мавҷуд аст. Афзудани берун аз ҳудуди республика кашондани ин маҳсулот имкон медиҳад, ки дар ояндаи наздик тафовути бори бурдашаванда ва бори овардашаванда кам карда шавад. Аммо таносуби мавҷуда зери таъсири дараҷаи тараққиёти иқтисодӣ ва структураи хоҷагии халқи республика — дар марҳалаи мазкур афзалият доштани шаклҳои экстенсивии тараққиёти истеҳсолот, вусъати сохтмони асосӣ, ба амал баровардани программаҳои дарозмӯҳлат, ташаккул ва тараққии комплексҳои территориявии истеҳсолӣ, барои истеҳсоли пахта махсус гардонда шудани республика, инчунин тараққӣ додани соҳаҳои саноатии марбут ба пахтакорӣ ва дигарҳо ба вуҷуд омад. Дар ҳаҷми маҳсулоти истеҳсошуда вазни қиёсии маҳсулоти саноатии берун аз ҳудуди республика кашондашаванда қариб 39 фоиз, маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бошад, бештар аз 4 фоизро ташкил медиҳад. Тараққиёти интенсивии истеҳсолот бояд талаботи дохилии республикаро асосан аз ҳисоби истеҳсоли худӣ қонеъ гардонда, мувофиқан ҳаҷми бори овардашавандаро кам кунад. Ғайр аз ин, инкишофи истеҳсоли маҳсулоти молӣ дар корхонаҳои системаи Комитети давлатии агросаноатӣ ва саноат имкон медиҳад, ки ҳаҷми бори берун аз ҳудуди республика кашондашаванда зиёд карда шавад. Дар айни ҳол воситаҳои боркашониро сифатан беҳтар гардонда, рефрижераторҳо ва дигар воситаҳои махсусгардондашудаи нақлиётро, ки барои мӯҳлати дароз вайрон нашудани маҳсулот имкон медиҳанд, васеътар истифода бурдан зарур аст.

Бо вуҷуди босуръат тараққӣ ёфтани нақлиёти автомобилӣ ва роҳи оҳани васеъбар дар районҳои ҷанубии республика нақлиёти роҳи оҳани камбар аҳамияташро гум накардааст. Сабаби ин, аз як тараф, афзудани талаботи хоҷагии халқ ба боркашонӣ, аз тарафи дигар, назар ба нақлиёти автомобилӣ баъзе афзалиятҳо доштани роҳи оҳани камбар (камтар будани арзиши аслӣ — тақрибан 2 баробар, барои кашондани борҳои вазнину калонҳаҷм мувофиқ будани он, дар корхонаҳо барои бору маҳсулот мавҷуд будани роҳҳои иловагии камбар) мебошад. Роҳи оҳани камбар ҳангоми ба масофаи зиёда аз 200 километр кашондани бор самараноктар аст. Дар сурати мавҷуд будани роҳҳои оҳани иловагии камбар дар корхонаҳо зарурати бо нақлиёти автомобилӣ борро бурда пур кардани вагонҳо ва баръакси он аз байн меравад, ин бошад, хоҷагии халқро аз хароҷоти барзиёд барои кашондани борҳо озод мекунад.

Шабакаи роҳи оҳани республика бо якчанд сабабҳо аз нақлиёти автомобилӣ хеле қафо мемонад. Масалан, дар шароити кӯҳистони Тоҷикистон сохтмони роҳи оҳан маблағи бағоят калонро талаб мекунад, сохтмони роҳҳои автомобильгард бошад, як андоза арзон меафтад ва кашондани миқдори зарурии борро таъмин менамояд. Бинобар ин ҳамаи районҳои республика роҳҳои автомобильгард доранд ва ҳаҷми боркашонӣ тавассути нақлиёти автомобилӣ назар ба дигар хелҳои нақлиёт босуръаттар меафзояд: ҳозир дар дохили республика то 90 фоизи борҳо, аз ҷумла як қисми онҳо ба республикаҳои ҳамсоя бо нақлиёти автомобилӣ кашонда мешаванд.

Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 қайд карда мешавад, ки барои иҷрои вазифаҳои асосие, ки дар назди нақлиёт оид ба афзун гардондани самараи боркашонӣ истодаанд, тараққиёти системаи ягонаи нақлиёти мамлакат, алоқаи онро бо дигар соҳаҳои хоҷагии халқ, мутобиқати кори ҳамаи хелҳои нақлиётро таъмин намуда, мӯҳлати ба ҷойҳои таъинот расондани борро кӯтоҳ ва онро эҳтиёт кардан зарур аст. Боркашонии нооқилона ба хоҷагии халқи республика зиёни калон мерасонад. Чунончи, ҳар сол бо роҳи оҳани васеъбар берун аз ҳудуди республика аз заводи цементи Душанбе цемент кашонда мешавад, дар айни замон цементи худи ҳамон тамға ба республика кашонда оварда мешавад (бештар аз 200 ҳазор тонна цемент берун аз ҳудуди республика ва ба республика кашонда мешавад). Дар байни қисмҳои шимолию ҷанубии республика пиёз, орд, ғалла барин маҳсулот мубодила мегардад, ки ин тамоман ғайриоқилона аст. Аз станцияҳои гуногуни водии Ҳисор ва вилояти Ленинобод ҳар гуна зарфҳо, тахтачаҳо барои зарфсозӣ, техникаи хоҷагии қишлоқ, таҷҳизоти гуногун фиристода мешавад, ҳол он ки ин борҳо аввал ба Ленинобод омада, сипас ба пойтахт мерасанд ва боз ба он ҷо кашонда мешаванд. Ҳамаи ин борҳо дар сурати тақсимоти муттафиқона тавассути истгоҳи роҳи оҳан ба соҳибонашон расиданашон мумкин аст. Вале аввал онҳо ба базаю анборҳои дар территорияи водии Ҳисор воқеъгардида фиристода шуда, баъд аз он ҷойҳо такроран ба маҳалли истеъмолкунандаи ниҳоӣ фиристода мешаванд.

Роҳи Тирмиз—Қӯрғонтеппа—Ёвон пурра ба истифода дода шудааст, вале то ҳол қисми асосии борҳо барои вилоятҳои Қӯрғонтеппа ва Кӯлоб бо роҳи Тирмиз—Душанбе Янгибозор кашонда мешаванд. Агар кас ҳаҷми бори фиристодашуда ва кашонда овардашударо аз ҷиҳати мавқеи географии баъзе истеъмолкунандагон ва маҳсулотфиристонандагони республика муқоиса кунад, ба хулоса меояд, ки схемаи кашондан ва таъминоти маҳсулот камсамар аст. Аз ин рӯ, вақти он расидааст, ки схемаи мазкур тағьир дода шавад. Чунончи, агар ҳамаи борҳо барои вилояти Кӯлоб ба ихтиёри роҳи Тирмиз—Қӯрғонтеппа—Янгибозор дода шаванд ва дар станцияҳои он борҳо фуроварда ва ба мошинҳо бор карда шаванд ва, баръакс, дар он сурат масофаи ба станция ва аз станция ба истеъмолкунанда бо нақлиёти автомобилӣ кашондани борҳо ба ҳисоби миёна 56 километр кӯтоҳ мешавад. Албатта, барои ин тавр тақсим кардани боркашонӣ бояд инфраструктураи нақлиёт (нақлиёту роҳҳои иловагӣ ва ғайра) ва инфраструктураи таъминоти моддию техникӣ (дар навбати аввал, базаю анборҳо) мавҷуд бошад. Ғайр аз ин, муқоисаи вариантҳои тақсимоти боркашонӣ мувофиқи самтҳои маҳсулотфиристонӣ иштироки на фақат нақлиёти роҳи оҳан, балки дигар хелҳои нақлиёт, яъне муносибати комплексиро тақозо дорад.

Вазифаи дигари муҳим дар боркашонии дохилиреспубликавии байни Душанбе ва районҳои вилояти Қӯрғонтеппа истифода бурдани роҳи оҳани васеъбар мебошад. Ҳангоми муқоисаи тарзҳои гуногуни ташкили боркашонӣ ва схемаҳои боркашонӣ хароҷоти истифодаи нақлиёту роҳ, маблағгузории асосӣ, хароҷоти воситаҳои гардон, талафи борҳо ҳангоми кашондан, арзиши то станция ва аз он ҷо бо нақлиёти автомобилӣ кашондани борҳоро ба ҳисоб гирифтан зарур аст. Нақлиёти роҳи оҳани васеъбарро дар боркашонии дохилиреспубликавии байни районҳои мазкур ба шарте истифода бурдан мумкин аст, ки агар молфиристонанда ва истеъмолкунанда роҳҳои иловагии худро (барои аз станция ва ба станция кашондани борҳо зарурро) дошта, навъи бор оммавӣ бошад.

Бисьёр вазорату идораҳо мисли пештара дар анбору базаҳои худ захираҳои иловагӣ, бисьёр вақт барзиёдии масолеҳро нигоҳ медоранд. Бинобар ин борҳо аз анбору базаҳо ба нуқтаҳои ниҳоии истеъмол такроран кашонда мешаванд. Дар баробари ин дар вазорату идораҳо ҳангоми планкашӣ плани тақсим ва кашондани маҳсулот аз молфиристонанда ба истеъмолкунанда аниқ муайян карда намешавад. Одатан борҳо ба базаю анборҳои марказии вазорату идораҳо бурда, сипас аз он ҷо ба объектҳои ниҳоӣ аз нав тақсим карда мешаванд. Дар натиҷаи чунин такрор ба такрор кашондани борҳо хароҷоти хоҷагии халқ барои нақлиёт аз норма зиёд мешавад.

Маълум аст, ки ҷамъияти социалистӣ барои аз як ҷо ба ҷои дигар бо харҷи кам кашондани маҳсулот шароити мусоид фароҳам меорад. Ҳанӯз Ф. Энгельс аз як ҷо ба ҷои дигар кашондани борҳоро дар ҷамъияте, ки дар он муносибатҳои моликияти хусусӣ барҳам зада шудаанду моликияти ҷамъиятӣ ба воситаҳои истеҳсолот ҳукмронӣ мекунад, тавсиф намуда, навишта буд: «Дар сурати ташкили оқилонаи ҷамъият аз хусуси тарзи мураккаби кашондани бор ҳоҷати сухан гуфтан ҳам намешавад... Идораи марказӣ дониста метавонад, ки ҳамаи маҳалҳо ва общинаҳои мамлакат чӣ қадар истеъмол мекунанд. Модом ки чунин статистика ташкил карда мешавад... ҳангоми зарурат пешакӣ муайян кардан осон мешавад, ки барои қонеъ гардондани талаботи халқ ин ё он мол ба кадом миқдор даркор аст; ҳамаи ин миқдор бевосита дар маҳал яклухт заказ карда мешавад ва онро бевосита, бе кӯмаки миёнаравҳо, бе ягон мавқуфгузорӣ, бе бор кардану фуровардани бор, ғайр аз молҳое, ки дар ҳақиқат табиатан кашонданашон зарур аст ва, аз ин рӯ, бо сарфаи хеле калони қувваи коргарӣ гирифтан мумкин мегардад...» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 2, саҳ. 536—537). Аммо Ф. Энгельс ҳатто тасаввур карда наметавонист, ки ҳимояи манфиатҳои идоравӣ, боркашонии номуттафиқона моро аз ин манзараи идеалӣ чӣ қадар дур месозад.

Чун қоида, тадбирҳои пурсамар гардондани боркашонӣ дар сурати ҳаҷми бетағьири борфиристонӣ боиси камшавии обороти бор ё худ боиси камшавии ҳам обороти бор ва ҳам ҳаҷми борфиристонӣ мегардад. Агар манфиатҳои маҳдуди идоравии ташкилотҳои нақлиёт ба ҳисоб гирифта шавад, онҳо, албатта, ба зиёд кардани ҳаҷми кори нақлиёт манфиатдоранд. Аммо ба хоҷагии халқ зарур аст, ки бо хароҷоти камтарини нақлиёт ба истеъмолкунандагон бештар маҳсулот кашонад. Ба ин муносибат зарурати такмил додани системаи планкашии комплексӣ ва идоракунии боркашонӣ бо иштироки ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ ва ҳамаи хелҳои нақлиёт пеш омадааст, то ки хароҷоти боркашонӣ аз нуқтаи назари хоҷагии халқ ба ҳисоб гирифта шавад.

Ҳангоми планкашии боркашонӣ ба фаъолияти ташкилотҳои нақлиёт асосан аз рӯи иҷрои супоришҳои плании обороти борҳо баҳо дода мешавад. Аммо мақсади муассисаи нақлиёт кашондани борҳо мебошад ва, чунон ки дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи беҳтар кардани планкашӣ, ташкили кашонидани борҳои хоҷагии халқ ва пассажирҳо ва пурзӯр гардондани таъсири механизми хоҷагӣ ба афзудани самараи кори корхонаю ташкилотҳои нақлиёт» қайд карда шудааст, нишондиҳандаи асосӣ фақат ҳаҷми боркашонӣ ба ҳисоби тонна шуда метавонад, барои обороти бор бошад, ба ҳисоби тонна-километр муқаррар кардани лимит ҳадафманд аст.

Ҳангоми боркашонӣ дар Тоҷикистон дар сурати мавҷудияти роҳҳои омехта ба хароҷоти иловагӣ роҳ дода мешавад: якум, хароҷоти марбут бо фуровардани бор аз роҳи оҳан ва сипас бор кардани он ба нақлиёти автомобилӣ (бисьёр вақт баъди нигоҳ доштани маҳсулот дар анборҳо), дуюм, суст шудани суръати боркашонӣ; сеюм, ҳангоми аз як ҷо ба ҷои дигар кашондан як қисми борҳои хоҷагии халқ талаф меёбад.

Инкишофи минбаъдаи боркашонӣ водор мекунад, ки ба такомулоти кори бевосита аз молфиристонанда ба истеъмолкунанда кашондани маҳсулот, ба вусъати боркашонӣ тавассути контейнеру халтаҳо бештар диққат дода шавад. Боркашонӣ тавассути контейнеру халтаҳо сарфи вақту маблағро барои зарфу молпечонӣ, амалиёти борфурорию молборкунӣ кам карда, вайроншавӣ ва талафьёбии борҳоро қариб тамоман истисно менамояд, бекористии нақлиётро ҳангоми борфурорию молборкунӣ хеле кам карда, суръати боркашониро метезонад, ҳосилнокии меҳнати борбардоронро зиёд ва арзиши аслии боркашониро кам мекунад.

Ба ҳамин тариқ, пурсамар гардондани системаи нақлиёти республика пеш аз ҳама такомулоти планкашӣ ва идоракунии боркашонӣ, инчунин тақсимоти оқилонаи борҳоро дар байни хелҳои гуногуни нақлиёт ва таъсири мутақобилаи байни онҳоро тақозо дорад. Дар шароити нави хоҷагидорӣ ба такомулоти боркашонӣ тавассути нақлиёти роҳи оҳан диққати махсус дода, ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки дар ин системаи нақлиёт арзиши аслии боркашонӣ аз ҳама камтар аст.

**А. РАУФОВ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**

## *ХОНАРО ЧӢ СОН БОЯД СОХТ*

ДАР мамлакати мо проблемаи манзил дар асоси афзалан тараққӣ додани фонди ҷамъиятӣ, пеш аз ҳама фонди давлатии манзил ва инкишофи сохтмони манзили шахсии гражданинҳо ҳал карда мешавад. Фонди манзили шахсӣ дар масоҳати умумӣ қариб 40 фоизро ташкил дода, чи дар мамлакат ва чи дар РСС Тоҷикистон тамоили камшавӣ дорад. Дар республикаи мо ҳиссаи фонди ҷамъиятигардондашуда дар ҳаҷми умумии масоҳати манзил соли 1987-ум 68,4 фоизро ташкил кард. Мувофиқи маълумотҳои Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика ҳозир дар шаҳрҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ 62,4 фоизи оилаҳои коргарону хизматчиён дар хонаҳои давлатӣ ва кооперативӣ истиқомат мекунанд. Оилаҳои коргарону хизматчиёни қишлоқҷойҳо ва колхозчиён асосан дар хонаҳои шахсӣ ҳаёт ба сар мебаранд. Манзили шахсии сокинони деҳот дар ибтидои соли 1987-ум 84,8 фоизро ташкил намуд.

Ҳиссаи оилаҳое, ки дар хонаҳои шахсӣ истиқомат мекунанд, дар вилоятҳои республика гуногун аст. Чунончи, дар шаҳрҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрии вилояти Қӯрғонтеппа вай 27 фоиз, районҳои тобеи республика — 37 фоиз, вилояти Ленинобод — 47 фоиз, ВАБК — 59 фоиз, вилояти Кӯлоб — 70 фоиз, дар Душанбе 26 фоизи шумораи умумии оилаҳоро ташкил кард. Қисми калони манзиле, ки мулки хусусии гражданинҳо мебошад, ба талаботи ҳозираи манзили ободу зебо мувофиқ нест. Масалан, хонаҳои шахсии 88 фоизи оилаҳои коргарону хизматчиён ва 95 фоизи оилаҳои колхозчиён аз хишти хом сохта шудаанд ё похсагин мебошанд. Онҳо аз як марказ гарм карда намешаванд, пурра бо газ таъмин нашудаанд, танҳо 45 фоизи колхозчиён аз системаи водопровод истифода мебаранд, оилаҳои боқимонда обро аз манбаъҳои кушодаи обтаъминкунӣ — аз дарьё, ҷӯй, чашма ва амсоли инҳо мегиранд.

Дар республика программаи бо квартира ё хонаи алоҳида таъмин намудани ҳар оила ба амал бароварда мешавад. Соли 1987 аз ҳисоби ҳамаи манбаъҳои пулдиҳӣ ба масоҳати умумии 1398 ҳазор метри мураббаъ квартираҳои нави ободу зебо сохта шуданд. Аммо миқдори пешбинишудаи хонаҳои истиқоматиро танҳо аз ҳисоби маблағгузориҳои асосии давлатӣ, бо қувваи ташкилотҳои пудратии бинокорӣ сохтан мумкин нест. Ин ҷо ҳамаи захираҳои ҳалли босуръати проблемаи манзилро истифода бурдан муҳим аст.

Яке аз онҳо сохтмони манзили шахсӣ мебошад ва аллакай дар ин бобат таҷрибаи хубе мавҷуд аст. Чунончи, бист оилаи механизаторони колхози «Коммунизм»-и райони Коммунистӣ, ки ба хонаҳои нави ободу зебои типи работ кӯчиданд, танҳо лоиҳаи ин ҳавлиҳоро интихоб карданду халос. Шакли нави адои хизмат — хонаро то ба охир сохта ба соҳибаш супурдан, ки онро иттиҳодияи «Қӯрғонтеппаоблагропромсельстрой» дар ибтидои соли 1987 таклиф карда буд, дар байни сокинони деҳоти вилоят беш аз пеш маъмул гардида истодааст.

То ба ҳамин қарибиҳо амалан дар назди ҳар оилае, ки хонаи кӯҳнааш барои вай тангӣ мекард, чунин савол ба миён меомад: хонаи навро чӣ сон бояд сохт? Акнун ҳам оилаи миёнаҳол ва ҳам мутахассиси ҷавон метавонанд соҳиби хонаи ободу зебои деҳқонӣ гарданд. Соҳиби ояндаи хонаи нав бо ташкилоти бинокории қишлоқ шартнома баста, метавонад аз Банки амонатгузорӣ маблағи зарурӣ қарз гирад. Бо қарори правления як қисми хароҷотро колхоз пардохта метавонад. Ҳозир дар работи марказии колхози «Коммунизм» таҳкурсии боз даҳ ҳавлии шахсӣ гузошта шудааст. Барои оилаҳое, ки мустақилона хона месозанд, колхоз барои фурӯши масолеҳ магазин кушодааст, техника ба киро дода мешавад.

Дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар республика Роҳҳои асосии тезонидани суръати дигаргунсозии иҷтимоии деҳот дар панҷсолаи дувоздаҳум ва дар давраи то соли 2000 муайян намуда, ба татбиқи онҳо шурӯъ карда шудааст. Ба масъалаи дар посёлкаҳои қишлоқӣ сохтани хонаҳои типи работ (камаш 85 фоиз) ва ба ин мақсад васеъ истифода бурдани маблағи аҳолӣ диққати асосӣ дода мешавад. Чунончи, пешбинӣ шудааст, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум дар деҳоти Тоҷикистон 4,5 миллион метри мураббаъ, аз ҷумла аз ҳисоби маблағи аҳолӣ 3,4 миллион метри мураббаъ манзили ободу зебо сохта, ба истифода дода шавад.

Мутаассифона, ҳозир ҳам органҳои маҳаллии идоракунӣ бисьёр вақт нисбат ба одамоне, ки мехоҳанд манзили шахсӣ дошта бошанд, муносибати дуруст, хайрхоҳона зоҳир намекунанд. Аҳолӣ ҳангоми ҷудо кардани участкаҳои замин ба душвориҳои ҷиддӣ дучор мегардад (ҳозир фақат дар райони Ӯротеппа бештар аз 3 ҳазор кас барои гирифтани замини ҳавлибоб ва дар он сохтани манзил дар навбат истодааст, вале ба ҳисоби миёна соле ҳамагӣ 5—7 фоизи талаботи онҳо қонеъ гардонда мешавад, ки ин барои дигар шаҳру районҳои республика низ хос аст). Онҳое, ки манзили шахсӣ месозанд, ҳангоми тартиб додану тасдиқ намудани лоиҳаи манзил, пайдо кардану ба хона бурдани масолеҳи бинокорӣ низ машаққат мекашанд. Ба сохтмони хонаҳои шахсӣ ҷалб намудани ташкилотҳои пудратии бинокорӣ бағоят мураккаб аст.

Хоҳиши табиии одамони советӣ барои иштирок намудан дар сохтмони манзили шахсӣ ба манфиатҳои давлат комилан мувофиқат мекунад. Бояд гуфт, ки дар мамлакатҳои бародарии социалистӣ ин шакли сохтмон дар ҳаҷми умумии сохтмони манзил дар Венгрия 86 фоиз, дар Булғория, Чехословакия, Польша (якҷоя бо сохтмони кооперативӣ) 80—90 фоизро ташкил медиҳад, ки ин ҳиссаи калон аст.

Соли ҷорӣ КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои вусъат додани сохтмони манзили шахсӣ» қарори махсус қабул карданд. Дар қарор қайд шудааст, ки ин навъи сохтмони манзил дар баробари таъмини иштироки меҳнатии аҳолӣ ва ҷалб намудани маблағи он барои тезонидани ҳалли проблемаи манзил дар мамлакат ба пурратар истифода бурда шудани даромади пулӣ ва пасандози аҳолӣ, ки солҳои охир афзудаи одамони советӣ, мустаҳкам намудани кадрҳо, истеҳсоли иловагии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, тарбияи меҳнатии насли наврас ва мустаҳкам гардидани оила мусоидат мекунад. Дар ниҳояти кор вусъати сохтмони манзили шахсӣ яке аз самтҳои муҳими фаъолгардонии омили инсонӣ, афзудани сарвати миллӣ ва баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии халқ мегардад.

Тадбирҳои беҳтаргардонии ташкили сохтмони манзили шахсӣ пешбинӣ мешаванд. Салоҳ дониста шудааст, ки ҳамаи қарорҳои пештар амалкунандаи ҳукумати СССР, ки инкишофи сохтмони манзили шахсиро маҳдуд мекарданд, бекор карда шаванд. Андозаи участка, масоҳати хона, ошьёнаи он — ин ҳама акнун бо тартибе ба низом дароварда мешавад, ки онро Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва комиҷроияҳои Совет-

ҳои депутатҳои халқӣ муайян мекунанд. Солҳои 1988—1989 лоиҳаҳои нави хонаҳои истиқоматии шахсӣ тартиб дода, дар онҳо усулҳои прогрессивии меъморию лоиҳасозӣ ба кор бурда мешаванд, то ки одам дар он бароҳату фароғат зиста, хонаро басарфа сохта ва истифода бурда тавонад. Қарор дода шудааст, ки барои ноҳияҳои гуногуни мамлакат лоиҳаҳо бо назардошти анъанаҳои миллӣ-маишӣ, истифодаи васеи масолеҳи маҳаллии бинокорӣ тартиб дода шаванд.

Дар назди Госстрой ва Комитети давлатии агросаноатии республикаи мо вазифа гузошта шудааст, ки якҷоя бо комиҷроияиҳои Советҳои вилоятӣ, шаҳрию районии депутатҳои халқӣ дар солҳои 1988—1990 корҳои зеринро ба ҷо оранд:

— барои дигаргунсозии минбаъдаи маҳалҳои аҳолинишини қишлоқ тадбирҳои мушаххас андешида ва ба амал бароварда, ҳалли комплексии масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ, меъморӣ-бадеӣ, коммуналӣ-маишӣ ва дигар масъалаҳоро таъмин намоянд;

— масъалаи дар қишлоқҷойҳо тартиб додан ва сохтани хонаҳои истиқоматии ду ва зиёда аз он ошьёнадорро бо назардошти шароити маҳал ҳал намоянд. Зимнан, ба усулҳои прогрессивии аз конструкцияҳои калонблок ва яклухт сохтани биноҳо ва истифодаи васеи масолеҳи маҳаллии бинокорӣ гузаштанро пешбинӣ намоянд;

— пешомади тараққии маҳалҳои аҳолинишинро барои сохтмони манзили шахсӣ дар минтақаҳои назди шаҳрҳои Душанбе, Ленинобод, Қӯрғонтеппа, Кӯлоб ва ғайра муайян кунанд.

Маълум, ки арзиши сохтмони хонаи шахсӣ хеле баланд аст ва барои бисьёр оилаҳо маблағи даркориро дарьёфт кардан осон нест. Бинобар ин ба Банки амонатгузории СССР иҷозат дода шудааст, ки ба сокинони қишлоқҷойҳо барои сохтмони хонаҳои шахсии дорои иморатҳои иловагии ёрирасон ба андозаи то 20 ҳазор сӯми мӯҳлати адояш 50 сол қарз диҳад. Имтиёзҳои қарз барои сокинони шаҳр хеле зиёд карда шудаанд: қарз аз 3 ҳазор то 20 ҳазор, мӯҳлати адояш аз 10 сол то 25 сол зиёд карда шудааст. Барои харидани хонаҳои хусусӣ низ ба ҳамин андоза қарз муқаррар карда мешавад.

Мувофиқи қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ ба корхонаю ташкилотҳо тавсия дода шудааст, ки ба коркунони худ вобаста ба муносибати онҳо ба меҳнат ва стажи корашон барои адои қарз ба андозаи то 50 фоиз кӯмак расонанд. Ба комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ иҷозат дода мешавад, ки барои расонидани чунин ёрӣ ба инвалидону иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ, коркунони маориф, нигаҳдории тандурустӣ ва дигар ташкилотҳои бюҷетӣ аз маблағи бюҷет истифода баранд. Ғайр аз ин ба корхонаю ташкилотҳо ҳуқуқ дода мешавад, ки манзили сохташударо бо шартҳои зерин ба коркунонашон фурӯшанд: дар қишлоқҷой дар давоми 50 сол пардохтани камаш 40 фоизи арзиш ва дар шаҳрҳо дар давоми 25 сол пардохтани камаш 50 фоизи арзиши хона.

Барои зиёд кардани ҳавасмандии корхонаҳо ба сохтмон, реконструкция ва таъмири хонаҳои шахсӣ муқаррар шудааст, ки чунин корҳо, инчунин ба пули нақдашон ба гражданинҳо бурда расондани масолеҳи бинокорӣ ва маснуот ҳамчун иҷрои супоришоти адои хизмати пулакӣ ба аҳолӣ ҳисоб карда мешавад.

Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, роҳбарон ва комитетҳои иттифоқи касабаи корхонаҳо бояд дар ҳаққи меҳнаткашон сидқан ғамхорӣ зоҳир намуда, тамоми монеаҳои сари роҳи сохтмони шахсиро барҳам зада, ба онҳое, ки хонаҳои шахсӣ месозанд, бо ресурсҳои молиявию моддӣ ҳамаҷониба кӯмак расонанд. Территорияҳои барои сохтмони хонаи шахсӣ ҷудо кардашаванда бояд бо роҳ, об, қувваи электр, дигар коммуникацияҳои инженерӣ, инчунин бо объектҳои таъиноти иҷтимоӣ таъмин карда шаванд. Дар планҳои солона барои бунёдкунандагони хонаи шахсӣ ҷудо кардани масолеҳи зарурӣ пешбинӣ карда, барои аҳолӣ фурӯхтани масолеҳи бинокорӣ ва маснуот, таҷҳизоти инженерӣ ва сантехникиро ҳамаҷониба ташкил намуда, фондҳои тавассути кооперацияи матлубот фурӯхтани онҳоро зиёд кардан даркор аст. Инчунин қарор дода шудааст, ки фондҳои дар бозор фурӯхтани масолеҳи бинокорӣ зиёд карда шаванд.

Ҳозир дар мамлакат роҳи худро бо масолеҳи бинокории маҳаллӣ таъмин намудани ноҳияҳо пеш гирифта шудааст. Мутаассифона, имкониятҳои дар маҳалҳо истеҳсол кардани онҳо алҳол бад истифода бурда мешаванд. Дар районҳои қишлоқӣ имконият ҳаст, ки аз гаҷ ва дигар масолеҳи маҳаллӣ хишт, блокҳои хурди девору таворабоб сохта, истеҳсоли рег, сангреза ва дигар масолеҳи бинокорӣ афзун гардонда шавад. Дар республика институтҳои лоиҳакашии «Тоҷикгипросельхозстрой» ва «Тоҷикколхозпроект» бо тартиб додани лоиҳаҳои нави хонаҳои шахсӣ машғуланд ва касе, ки барои сохтмони хона аз рӯи лоиҳаи шахсӣ хоҳиш дорад, метавонад ё ба меъморони баландихтисос, ё кооперативи лоиҳакашҳо ва ё ба бюроҳои лоиҳакашӣ-истеҳсолии меъморию лоиҳакашии дар назди Советҳои маҳаллӣ ташкильёбанда муроҷиат намояд. Дар назди ин бюроҳо ҳамчунин вазифа гузошта шудааст, ки ба бунёдкунандагони хонаи шахсӣ дар бобати амалӣ гардондани лоиҳаҳо, таъмини назорати техникӣ ба сохтмон кӯмаки пулакӣ расонанд. Принципу имкониятҳои пудрати иҷоравиро васеъ истифода бурдан мумкин аст. Дар он сурат бригадаҳои ҷудогона ё кооперативҳо аз ашьёи хоми маҳаллӣ ва партови истеҳсолот масолеҳи бинокорӣ тайёр мекунанд, инчунин аз корхонаҳои давлатӣ техникаю таҷҳизотро ба киро гирифта, хона месозанд. Чунин усул низ пешомади калон дорад, ки бинокорон танҳо деворҳои манзилро сохта, дигар корҳои мураккаб, алалхусус корҳои марбут бо истифодаи мошину механизмҳоро ба ҷо оваранд, пардоз ва дигар амалиёти нисбатан осону оддиро худи соҳибони хонаҳои шахсӣ иҷро кунанд. Ин, бешубҳа, хеле қулай ва арзон мебуд.

Дар ниҳояти кор вусъати сохтмони манзил ба фаъолии худи буньёдкунандагони хонаҳои шахсӣ вобаста аст. Агар коллективонаву муттафиқона, дар асосҳои ёрии ҳамдигарӣ амал карда, анъанаҳои хуби халқ давом дода, яъне бо усули ҳашар манзил сохта шавад, ҳалли проблемаҳои бамиёномада осонтар мегардад. Барпо намудани ширкати буньёдкунандагони манзили шахсӣ барои аз ҳисоби маблағи худӣ ва бо ёрии қарз сохтан, нигоҳубин ва таъмир кардани манзил кори бағоят муфиде мебуд. Чунин ширкатҳоро дар назди корхонаҳо, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ барпо кардан мумкин аст, ки онҳо, дар навбати худ, бояд ба ширкатҳои мазкур ҳамаҷониба таъсир ва кӯмак расонанд.

**А. ЭШБОЕВ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**

## АЗ РЕДАКЦИЯ

4 маи соли 1988 қарори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон дар бораи чораҳои вусъат додани сохтмони манзили шахсӣ дар республика қабул шудааст. Дар он қайд карда мешавад, ки барои иҷрои вазифаи бамиёнгузоштаи съезди XXVII партия дар бобати то соли 2000 бо квартира ё хонаи алоҳида таъмин намудани ҳар оилаи советӣ вусъати сохтмони манзили шахсӣ ва баланд бардоштани сифати он аҳамияти калон дорад. Аммо дар республика ба ин масъала диққат суст шудааст. Ба комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрию районӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, ба вазорату идораҳои республика, корхонаю ташкилотҳо, ба ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, касабавӣ ва комсомолӣ тавсия дода шудааст, ки ҳарҷониба инкишоф додани сохтмони манзили шахсиро ҳамчун вазифаи иҷтимоию сиёсӣ ва иқтисодии дорои аҳамияти аввалиндараҷа ва бо омили инсонӣ, афзоиши сарвати миллӣ ва дараҷаи зиндагонии халқ зич алоқаманд шуморанд. Ба Советҳои маҳаллӣ супориш дода шудааст, ки масъалаи барои сохтмони манзили шахсӣ ҷудо кардани участкаҳои заминро фавран ҳал намоянд. Ташкилотҳои таъминот ва савдо бояд нуқтаҳои адои хизматро оиди ба киро додани мошину механизмҳо, фурӯши масолеҳи бинокорӣ ва маснуот ба ҷойҳои сохтмони оммавии хонаҳои шахсӣ наздик гардонанд. Ба органҳои партиявӣ ва советӣ супориш дода шудааст, ки ба ин кор назорати қатъӣ бурда, нисбат ба шахсоне, ки ба инкишофи сохтмони манзили шахсӣ монеъ мегарданд, серталаб шаванд. Барои ҳамаи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ оиди инкишоф додани сохтмони манзили шахсӣ дар давраи солҳои 1991—1995 супоришот муқаррар карда шудааст.

# *ХАРИДОРИ «МИЁНА» ВУҶУД НАДОРАД*

Соли 1987 дар иҷрои супоришҳои пешбиникардаи Программаи комплексии вусъати истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи адои хизмат дар республика ба ақибмонӣ роҳ дода шуд. Назар ба плани солона 9 ҳазор адад яхдон, 1 миллион сӯмина мебель камтар истеҳсол гардид. Саноат плани истеҳсоли маснуоти дӯзандагӣ, пойафзоли бачагона, газворҳои пахтагинро иҷро накард. Соҳаи савдо назар ба миқдоре, ки дар плани байниреспубликавии молфиристонӣ ва воридот муқаррар гардида буд, камтар мол гирифт.

Вазъиятро ҳамин чиз ҳам мураккаб мегардонад, ки молҳои сермасриф кам истеҳсол карда мешаванд. Чунончи, дар корхонаҳои саноати сабук истеҳсоли маснуоти мӯдӣ бо суръати тез меафзуду вале ҳиссаи он дар ҳаҷми умумии молҳои истеҳсолшаванда танҳо 5,3 фоизро ташкил дод. Бесабаб нест, ки магазини «Мӯд»-и шаҳри Душанбе аз либос, трикотаж, пойафзол ва дигар молҳои мӯдии дорои хосиятҳои нави истеъмолӣ муттасил танқисӣ мекашад.

Молҳои мӯдӣ ба аҳолӣ аз рӯи нархҳои шартномавие фурӯхта мешаванд, ки мувофиқи аҳду паймони байни корхонаю иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва ташкилотҳои савдою корхонаҳо (базаҳои савдои яклухт, магазинҳои калон ва фирмагӣ) муқаррар карда мешаванд. Тартиби муқаррар намудани нархҳои шартномавӣ назар ба нархҳои доимӣ хеле осону зудтар аст. Агар аз ибтидои офаридани маснуоти нав то фурӯши оммавии он дар муассисаҳои савдои чакана даҳ-дувоздаҳ моҳ гузарад, пас дар сурати нархи шартномавӣ ин мӯҳлат кам шуда, то ду-чор моҳро ташкил медиҳаду бас.

Афзун гардондани ҳаҷми истеҳсоли маснуоти мӯдӣ имкон медод, ки талаботи аҳолии республика ба хелҳои асосии молҳои саноати сабук дар мӯҳлати бағоят кӯтоҳ хеле беҳтар ва бештар қонеъ гардонда шавад. Бинобар ин солҳои наздик ҳиссаи молҳои

мӯдиро дар ҳаҷми умумии истеҳсоли либос, трикотаж, ҷӯробу пайпоқ ва пойафол то даҳ-дувоздаҳ фоиз расондан даркор аст.

Ба қадри баланд гардидани дараҷаи некӯаҳволии халқ талабот беш аз пеш характери батафриқа пайдо карда, талабот нисбат ба хелу сифати маснуот аз тарафи гурӯҳҳои гуногуни аҳолӣ, ҳар истеъмолкунандаи мушаххас зиёд мешавад. Дар чунин шароит сиёсати оиди хелҳои маснуотро дар сурати дар назар доштани истеъмолкунандаи миёна ба роҳ мондан мумкин нест.

Мекӯшем инро дар мисоли молҳои барои ҷавонон истеҳсолшаванда нишон диҳем. Пеш аз ҳама қайд мекунем, ки дар структураи синну соли аҳолии республика гурӯҳи ҷавонон (аз 14 то 30-сола) бештар аз 30 фоизро ташкил медиҳад, вазни қиёсии молҳои саноати сабук барои ҷавонон бошад, хеле кам аст. Чунончи, соли 1987 ҳиссаи маснуот барои ҷавонон дар ҳаҷми умумии истеҳсоли молҳои иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи 50-солагии СССР 0,6 фоиз, иттиҳодияи истеҳсолии чарму пойафзоли Душанбе 1,9 фоиз, фабрикаи трикотажбарории Душанбе 3,7 фоизро ташкил дод ва ғайра. Хелҳои молҳо барои ҷавонон дар муассисаҳои савдои чакана, аз ҷумла дар магазини «Молҳо барои ҷавонон», бағоят кам аст. Ҷавонон маҷбуранд маснуоти ба завқу талаботашон номувофиқро бихаранд.

Иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва корхонаҳои Вазорати саноати сабук пешбинӣ кардаанд, ки истеҳсоли молҳоро барои ҷавонон дар соли 1990 назар ба соли 1987-ум оиди маснуоти дӯзандагӣ 10 фоиз, трикотажӣ 45 фоиз, пойафзол 2,8 баробар, ҷӯробу пайпоқ 1,7 баробар зиёд кунанд. Бо вуҷуди ин вазни қиёсии молҳо барои ҷавонон кам аст. Ҳаҷму суръати муқарраршудаи афзоиши истеҳсоли маснуот имкон намедиҳанд, ки талабот пурра қонеъ гардонда шавад. Бояд ҳиссаи маснуот барои ҷавонон дар ҳаҷми умумии истеҳсоли молҳои саноати сабук ақаллан ба 30 фоиз расонида шавад.

Зимнан, бояд дар назар дошт, ки талаботи ҷавонон ба молҳо ҳар хел аст. Синну сол, ҷинс, аҳволи иҷтимоӣ, ҷои истиқомат, ҳаҷму структураи либосҳои ҳақиқӣ ва дилхоҳ, мӯҳлати фарсоиш, манбаъ ва андозаи маблағ барои хариди мол, характери тарҷеҳ дар бозор, муносибат ба мӯд — ана он феҳристи нопурраи аломатҳое, ки ҳангоми муайян намудани концепцияи тараққии истеҳсоли молҳо барои ҷавонон ба ҳисоб гирифтан зарур аст. Ин имкон медиҳад, ки аз хелҳои молҳо барои харидори «миёна» ба хелҳои молҳои ба типҳои мушаххаси истеъмолкунандагон таъиншуда гузашта шавад.

Чор гурӯҳи ҷавононро ҷудо кардан мумкин аст, ки онҳо бо рафтори хоса дар бозор ва тарҷеҳи истеъмолиашон тафовут доранд. Гурӯҳи якум мақсади муайяни истеъмолӣ дорад, талаботаш аниқ ташреҳ ёфтааст, вале молро, чун қоида, волидон мехаранд. Ба ин гурӯҳ тақрибан 30 фоизи ҷавонони республика аз оилаҳои камтаъмине дохил мешаванд, ки ба ҳар сари аъзои оила моҳе то 50 сӯм даромад доранд. Гурӯҳи дуюм асосан ба мӯд майлу рағбат дораду барои он мӯдияти молҳо чизи асосӣ мебошад. Намояндагони гурӯҳи мазкур бештар аз 30 фоизи ҷавонони оилаҳои даромади якмоҳаашон ба ҳар сари кас 100 сӯм ва аз он зиёдтарро ташкил медиҳанд. Намояндагони гурӯҳи сеюм калавандаанд — онҳо ҳангоми хариди мол меъёри қатъӣ надоранд ва маснуоти умуман ба ҷавонон мувофиқро мехаранд. Инҳо низ қариб 30 фоизро ташкил медиҳанд, оилаҳояшон бошад, ба сари ҳар кас моҳе аз 50 то 100 сӯм даромад доранд. Барои онҳо реклама, консультацияи фурӯшанда, ахборот дар бораи молҳо роли калон мебозанд. 10 фоизи боқимондаи ҷавонон аз тамоюли мӯд ё бевосита худашон ё тавассути хизмати маишӣ ва ё шахсони машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ хабардор мешаванд.

Ташкилотҳои савдо ҳангоми тартиб додани дархосту супоришот барои истеҳсол ва фиристодани молҳо, иттиҳодияю корхонаҳои саноатӣ ҳангоми тартиб додани планҳои истеҳсоли молҳо барои ҷавонон бояд талаботи намояндагони ҳар гурӯҳи номбаршударо ба инобат гиранд. Аз ҳамаи хелҳои молҳои барои ҷавонон қариб 50 фоизашро бояд молҳои махсусан мӯдӣ (барои гурӯҳҳои дуюму сеюм), қисми боқимондаашро молҳои умуман барои ҷавонон таъингардида (барои гурӯҳҳои якуму дуюм) ташкил диҳанд. Зимнан, барои ҳар истеъмолкунанда дастрас шудани нархи молҳоро фаромӯш кардан лозим нест. Афзун гардондани истеҳсоли молҳо ва мутобиқати маснуоти истеҳсолшаванда имкон медоданд, ки шабакаи магазинҳои «Молҳо барои ҷавонон» дар вилояту марказҳои районҳои республикаамон васеъ карда шавад. Вазъияти истеҳсолу фурӯши молҳо барои пиронсолон тезу тунд аст — онҳо 6 фоизи шумораи умумии аҳолии республикаро ташкил медиҳанд. Соли 1987 дар ҳаҷми умумии маҳсулоти иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи 50-солагии СССР молҳо барои пиронсолон на зиёдтар аз 1 фоиз, дар иттиҳодияи истеҳсолии чарму пойафзоли Душанбе 0,7 фоиз, фабрикаи трикотажбарории Душанбе 0,7 фоизро ташкил дод. Афзоиши пешбинишудаи истеҳсоли молҳои мазкур дар давраи то соли 1990 вазъиятро тағьир дода наметавонад. Пурратар қонеъ гардондани талаботи намояндагони гурӯҳи мазкур тақозо мекунад, ки вазни қиёсии маснуоти арзони саноати сабук то 5 фоиз зиёд карда шавад.

Кӯдакон нисфи аҳолии республикаро ташкил медиҳанд. Аммо барои онҳо бағоят кам мол бароварда мешавад. Дар солҳои 1981—1985 истеҳсоли маснуоти дӯзандагӣ барои кӯдакон дар сурати 9,9 фоиз афзудани шумораи онҳо 7,7 фоиз зиёд шуд. Аз ҷиҳати истеҳсоли трикотаж, ҷӯробу пайпоқ ва пойафзол низ ақибмонӣ ҷой дошт. Дар натиҷа байни талабот ва пешниҳоди молҳо барои кӯдакон чи аз ҷиҳати ҳаҷми умумӣ ва чи аз ҷиҳати хелҳои маснуот номувофиқатии калон ба вуҷуд омад.

Аз хусуси қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба молҳои бачагона сухан ронда, махсусан ба бозичаҳо таваққуф менамоям. Бисьёр вақт волидон барои фарзандонашон бо-

зичаҳои дорои механизми ҳаракатдиҳанда ва беҳаракат, мусиқидору целлюлоидӣ, бозичаҳои хушсурату хушсифати арзон, қаҳрамонҳои афсонаҳо, суроби ҳайвоноти хонагӣ ва ваҳшӣ, тӯбчаҳо харида наметавонанд. Қариб 85 фоизи бозичаҳо ба Тоҷикистон аз дигар республикаҳои иттифоқӣ ва хориҷа оварда мешаванд. Маълум, ки ба молфиристонандагони беруна вобаста будан дар кори тиҷоратии ташкилотҳои савдо ва корхонаҳо мушкилоти муайянро ба вуҷуд меорад ва сарфи иловагии меҳнату масолеҳро тақозо дорад. Истеҳсоли бисьёр хелҳои бозичаҳоро дар корхонаҳои саноатии республика, аз ҷумла дар фабрикаҳои мебельсозӣ ва комбинатҳои чӯбу тахта, истеҳсоли молҳои бачагонаи спортӣ: девораю харакҳо, рафҳои гимнастикӣ, тахта ва донаҳои шоҳмот, мизҳо барои тенниси рӯи мизӣ, бозичаҳои чӯбин, кубчаҳои гуногун, масолеҳи бинокории бачагонаро ба роҳ мондан мумкин аст. Бозичаҳои пластмассагӣ ва резиниро метавон дар иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Восход» ва корхонаҳои Тоҷикхимпром тайёр кард. Имкониятҳои иттиҳодияи истеҳсолии «Помир», заводи «Металлопластмасса»-ро пурратар истифода бояд бурд. Ба истеҳсоли бозичаҳое, ки тафаккури эҷодии кӯдаконро инкишоф дода, дар онҳо завқи эстетикӣ ва малакаҳои меҳнатӣ мепарваранд, диққати махсус додан муҳим аст.

Дар республика барои вусъати истеҳсоли молҳои таъиноти маданию маишӣ, асбобҳои рӯзгор ва чарчинворӣ имкониятҳои калон мавҷуданд. Ҳозир талаботи аҳолӣ ба обҷӯшону гӯштқимакунакҳои электрӣ, қайчиҳои хоҷагӣ ва анбӯрчаҳо барои ороиши нохун, матоъҳои барои рӯпӯш кардани дар, метрҳои металлию чӯбӣ ва бисьёр васоити дигари рӯзгор қонеъ гардонда намешавад. Феҳристи чунин молҳои камёфт аз 100-то зиёдтар аст.

Ҳаминро низ қайд мекунем, ки ба республика овардани бисьёр маснуоти номуракқаб (досу панҷшох, табар, плиткаи электрӣ, занги электрӣ, счётчики электрӣ, чойники электрӣ, самовори электрӣ, дарзмоли электрӣ, кати қатшаванда, коғази деворӣ, сӯзани мошина, чӯткаи рангмолӣ, лиф, шишабурак, миз барои тенниси рӯимизӣ, тӯби футбол, волейбол, баскетбол, штангаи машққунӣ, дафтари калону хурд ва ғайра) давом дорад. Дар айни замон барои дар маҳалҳо истеҳсол намудани молҳои зикрьёфта имконият ҳаст.

Ҳозир 85 иттиҳодияю корхонаи саноатии республика ба истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ шурӯъ накардаанд. Албатта, на ҳамаи онҳо молҳои мазкурро истеҳсол карда метавонанд. Вале, масалан, корхонаҳои «Тоҷикэнерголегпром», «Тоҷиксантехмонтаж», «Тоҷикэнергоремонт», заводи механикии экспериментали Норак, иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиквторчермет», заводи конструкцияҳои оҳанубетонии Хоруғ ва бисьёр дигар корхонаҳо барои худ арсаи фаъолият дарьёфт карда метавонистанд.

Кооперативҳо дар ҳалли проблемаи бо молҳои оддитарини таъиноти маданию маишӣ ва асбобҳои рӯзгор таъмин намудани аҳолӣ саҳми калон гузошта метавонанд. Чунончи кооперативи «Усто»-и назди фабрикаи ҳунарҳои бадеии халқии Ӯротеппа зиёда аз 10 номгӯи молҳои истеъмоли халқро ба маблағи бештар аз 360 ҳазор сӯм истеҳсол менамояд. Кооперативи «Меҳнат»-и назди заводи «Тоҷикгидроагрегат»-и Душанбе ба истеҳсоли масолеҳи ёрирасон, қисмҳои эҳтиётии автомобиль машғул аст. Кооперативҳои «Нигина»-и назди заводи заргарии Душанбе, «Новинка»-и назди иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиквторчермет» ба кор шурӯъ намуданд. Тараққии минбаъдаи кооперативҳо оиди истеҳсоли маснуот аз металл, чӯб, резина, пластмасса, матоъ ва дигар хелҳои ашьёи хом имкон медод, ки талаботи аҳолӣ ба молҳои сермасриф ва зарурии рӯзгор хеле беҳтар қонеъ гардонда шавад.

Дар республика молҳои мураккаби техникӣ низ ба миқдору хелҳои маҳдуд истеҳсол карда мешаванд. Ҳатто дархости савдо ба яхдон танҳо 86 фоиз қонеъ гардонда мешаваду халос. Бисьёр хелҳои молҳо (мошинҳои дӯзандагӣ ва ҷомашӯӣ, чангкашакҳои электрӣ, электрополотерҳо ва ғайра) аз дигар ноҳияҳои мамлакат оварда мешаванд. Ҳол он ки истеҳсоли ин ва як қатор дигар молҳои техникии барои рӯзгор зарурро дар корхонаҳои саноатии республика ба роҳ мондан мумкин аст.

Ҳамин тавр, ҳаҷми истеҳсол ва хелҳои молҳои истеъмоли халқ барои пурра қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ғайрикифоя аст. Сифат-чӣ? Пурсиши харидорони пойафзоли чармин ва маснуоти дӯзандагии аз тарафи филиали дар Тоҷикистон будаи Институти умумииттифоқии тадқиқоти илмии оид ба омӯзиши талаботи аҳолӣ ба молҳои истеъмоли халқ ва коньюктураи савдо гузаронидашуда нишон дод, ки нисфи харидорон аз сифати мол қонеъ нестанд. Маълумотҳои управленияи Инспекцияи давлатии оид ба сифати молҳо ва савдои назди Вазорати савдои РСС Тоҷикистон низ аз ҳамин хусус шаҳодат медиҳанд. Чунончи, соли 1987 аз миқдори умумии маснуоти дӯзандагии тафтишшуда 30,4 фоиз, маснуоти трикотажӣ 29,0 фоиз, пойафзоли чармин 12,4 фоиз, шоҳиворӣ 11,3 фоиз, мебель 46,1 фоиз, зарфҳои сирдор 34,3 фоиз, зарфҳои чинӣ 20,8 фоиз, маснуоти қолинӣ 8,5 фоиз сақат ва навъашон паст карда шудаанд.

Сабабҳои асосии истеҳсоли молҳои пастсифат истифодаи ашьёи хоми бесифат, технологияи кӯҳна, набудани таҷҳизоти зарурӣ, вайрон кардани режими технологӣ ва маданияти пасти истеҳсолот мебошанд.

Ба системаи мавҷудаи стандартиконӣ муфассалтар тавaққуф кардан даркор аст. «Тамоили маъмули намуна қарор додани маҳсулоти дараҷаи техникиаш миёна ва ҳатто паст як андоза бо стандартҳои мавҷуда қонунӣ гардонда шуда буд, — қайд кард дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС М. С. Горбачёв. — Системаи стандартҳо конструкторонро барои ҷустуҷӯи роҳҳои нави ҳалли масъалаҳои техникӣ сафарбар намекард, ба истеҳсоли техникаи кӯҳнашуда монеъ намегашт». Ин ба истеҳсоли молҳои истеъмоли

халқ низ пурра дахл дорад. Дар воқеъ, баъзе ГОСТ-ҳо ва шартҳои техникӣ ба тайёр карда шудани молҳои сернуқсон роҳ медиҳанд, ки ин ҳаргиз ба баланд гардидани сифати маҳсулот мусоидат намекунад. ГОСТ-и «Маснуоти трикотажии либосҳои таг. Муайян намудани навъҳо»-ро мисол мегирем, ки дар он чунин гуфта шудааст: «Дар маснуоти навъи якум набояд зиёда аз ҳашт нуқсони рӯи матоъ (нуқсонҳои ночиз ба ҳисоб гирифта намешаванд) ва на зиёдтар аз ҳашт нуқсони истеҳсолӣ-дӯзандагӣ бошад». Чунон ки мебинем, то 16 нуқсон роҳ дода мешавад! Оё ин аз ҳад зиёд нест? Стандартиконӣ бояд дар бозсозии кори корхонаҳои ин ё он соҳа звенои муҳим гардад.

Вақти он расидааст, ки аз гуфтугӯ дар бораи истеҳсоли молҳои мӯдӣ, баландсифат ва барои рӯзгор зарур ба кори амалӣ гузашта шавад. Ба истеъмолкунандаи мушаххас бояд рӯ овард. Ин имкон медиҳад, ки мӯҳлати фурӯши молҳои истеъмоли халқ хеле кӯтоҳ карда шавад ва дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ омили муҳими фаъолияти иттиҳодияю корхонаҳои саноатӣ мегардад.

**И. АМИНОВ,**
**директори филиали тоҷикистонии Институти умумииттифоқии тадқиқоти илмии оид ба омӯзиши талаботи аҳолӣ ба молҳои истеъмоли халқ ва конъюктураи савдои Вазорати савдои СССР.**

# *БО МАДАДИ ПСИХОЛОГҲО*

Ба худи идеяи ӯҳдабароёна хоста гирифтани кадрҳо касе шубҳа надорад, зеро ҳар корро бояд одаме ба ҷо оварад, ки барои он бештар қобилият, тайёрии беҳтарин дошта бошад. Татбиқи идеяи мазкур дар асоси вазифаи ба миёнгузоштаи съезди XXVII КПСС оиди тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат махсусан муҳим мегардад.

Дар таърихи инсоният масъалаи алоқаи байни истеъдод ва ӯҳдабароёна хоста гирифтани кадрҳоро аввалин бор классикони марксизм-ленинизм ҳақиқатан материалистона маънидод кардаанд. Масалан, К. Маркс чунин фикри барои касбинтихобкунӣ ва ӯҳдабароёна хоста гирифтани кадрҳо муҳимро баён ва асоснок кард, ки «майл ва истеъдоди мухталифи одамон соҳаи дахлдори фаъолиятро интихоб мекунанд, доираи фаъолиятро маҳдуд накарда, дар ягон соҳа ягон кори муҳимро ба ҷо овардан имкон надорад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 23, саҳ. 378).

В. И. Ленин дар асарҳои худ ба масъалаи ӯҳдабароёна хоста гирифтани кадрҳо аҳамияти калон медод. Ӯ ин корро шарти муҳими тараққии босуръату самараноки иқтисодиёт, ташкили дурусти истеҳсолот медонист.

Фаъолияти касбӣ дар ҷамъияти ҳозира инкишофи фазилатҳои мухталифи шахсият: хислатҳои идеявию маънавӣ, эҳсосоту ирода, инчунин хусусиятҳои хоси хотира, тафаккур, зеҳн, нутқ ва ғайраро тақозо дорад. Вале ҳозир меъёрҳое, ки аз рӯи онҳо ба инкишофи фард баҳо додан мумкин бошад, муқаррар карда нашудаанд. Касбу ихтисоси тасодуфан интихобшуда боиси пушаймонию нафрати ботинӣ шуда метавонад. Ин ҳам ба худи одам ва ҳам ба ҷамъият зарари калон мерасонад.

Тадқиқоти оммавии хонандагони синфҳои боло ба хулоса меоварад, ки онҳо ба интихоби касб пурра тайёр нестанд: якум, дар бораи хусусияти хоси аксарияти касбҳо тасаввуроти аниқ надошта онҳо ин ё он касбро дуруст интихоб карда наметавонанд; дуюм, намедонанд, ки касби мазкур ба фазилатҳои одам чӣ хел талабот пешниҳод мекунад; сеюм, аз ӯҳдаи иҷрои кадом кор баромаданашонро на ҳамеша объективона муайян карда метавонанд. Одатан онҳо чунин фазилатҳои худ, монанди зиракӣ, мутобиқати ҳаракат, таҳрики процессҳои асаб ва ғайраро намедонанд, зеро он тадқиқоти махсусро талаб мекунад.

Зарурати бозсозии тамоми системаи касбинтихобкунӣ дар ҳуҷҷатҳои партиявии оид ба ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва қасбӣ қайд карда шудааст. Дар ҳар республика умури касбфаҳмондадиҳии бо механизмҳо таъминбудае лозим аст, ки ахбороти иҷтимоӣ-психологиро гирд оварда, сипас тавассути мошини ҳисоббарори электронӣ таҳлил намояд ва бо мактабҳо алоқаи зич дошта бошад. Идоракунии ягона, маркази иттифоқии тарғиби касб лозим аст, ки дар он саволу ҷавобҳои психологӣ гирд оварда, мувофиқи дархост ба марказҳои маҳаллии тарғиби касб фиристода шаванд. Ҳар кадом чунин маркази тарғиби касб бояд ба тартиб додани дастури касбинтихобкунӣ, омӯхтану беҳтар намудани гигиенаи меҳнат, муқаррар ва тасдиқ кардани методикаҳои таҷрибавӣ, ки барои хоста гирифтани хонандагон ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, техникумҳо, мактабҳои олӣ, барои коркунони оянда таъин гардиданд, инчунин бо таҳлили маълумотҳои статистикӣ тавассути истифодаи компьютерҳо машғул шавад.

Ислоҳоти мактабҳои маълумоти умумӣ ва касбӣ пешбинӣ мекунад, ки тарғиби касб, муайян намудани майл ва қобилияти илман асоснок муҳимтарин кори педагогҳову психологҳо мебошад. Марказҳои тарғиби касб дар фаъолияти худ бояд ба кабинетҳои тарғиби касб дар мактабҳо, омӯзишгоҳҳо ва корхонаҳо такья намоянд, талабагон ва коргарҷавононро бо касбҳои ҳозиразамон шинос кунанд, эҳтиёҷоти хоҷагии халқро ба кадрҳо фаҳмонда диҳанд, хусусиятҳои психофизиологӣ, қобилият ва майли онҳоро ба навъҳои муайяни фаъолият ошкор намоянд ва дар ин асос тавсияҳои дахлдори амалӣ тартиб диҳанд.

Тадқиқоти дар як қатор корхонаҳо гузарондаи мо нишон доданд, ки операторҳои перфорацияи марказҳои ҳисоббарорӣ — (ин касб ба муносибати дар хоҷагии халқ торафт зиёд ба кор бурдани техникаи ҳисоббарорӣ беш аз пеш маъмул мегардад) дар 1000 амалиёт аз 3 то 172 хато содир мекунанд. Миқдори ин хатоҳо ба ҳисоби миёна 40—49-торо ташкил менамояд. Ин назар ба дараҷаи як қатор марказҳо ду баробар зиёд мебошад. Агар маълумотҳои психологӣ ва психологию физиологӣ пешакӣ муайян карда шаванд, он гоҳ гурӯҳи чунин перфораторҳоро интихоб карда гирифтан мумкин аст, ки онҳо дар 100 амалиёт на зиёдтар аз 10 хато содир мекунанд. Усулҳои моро барои хоста гирифтани коргарони дигар ихтисосҳо, сардорони бригадаҳо, устоҳо, дохилшавандагони мактабҳои олӣ низ истифода бурдан мумкин аст. Албатта, дар ҳар маврид маҷмӯи дахлдори санҷишҳои психологию физиологӣ, физиологӣ ва иҷтимоӣ-психологӣ, пурсишҳо, методикаҳо лозиманд. Фарз кардем, ки агар параметри ахборотии пешгӯикунии кори бомуваффақияти перфораторҳо хусусияти хоси системаи асаб, дарккунӣ, эътибордиҳӣ бошанд, пас нишондиҳандаи ташхиси фаъолияти устоҳои калони истеҳсолот чунин параметрҳои иҷтимоию психологӣ, монанди худбаҳодиҳӣ, мақсади шахс ва дигарҳо мебошанд. Бо хоҳиши комитети партиявии яке аз районҳои шаҳри Душанбе мо роҳбарони партиявииояндаи звеноҳои ибтидоиро хоста гирифтем. Барои ин саволу ҷавоби муайянкунии мақсад ва худбаҳодиҳии шахс, типи тафаккур, алоқа бо коллектив, баҳои фаъолияти роҳбарро истифода бурдем. Шахсонеро хоста гирифтан муҳим буд, ки дар онҳо мақсади коллективистӣ ва кордонӣ, типи назариявии (эҷодкории) тафаккур бештар зоҳир мешаванд.

Психологҳои Москва тадқиқоти шавқовар мебаранд. Масалан, ҳангоми ба омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ қабул намудани талабагон барои ихтисосҳои челонгари васлкунанда, челонгари асбобсоз, челонгари таъмирчӣ, оҳантарош, харрот, суфтагар, фрезерчӣ ва ғайра лозим омад, ки ҳамаашон аз рӯи ихтисос тақсим карда шаванд. Бачагони зираку техникадонро барои кор кардан дар дастгоҳҳои фрезерӣ ва гурӯҳҳои челонгарони таъмирчӣ фиристоданд. Бачаҳои дақиқкору чолокро барои таълим ба гурӯҳи челонгарони асбобсоз тавсия доданд.

Вазифаи ташкилотчиёни истеҳсолот, педагогҳо аз он иборат аст, ки барои ҳар як ҷавонмард мувофиқи қобилият ва рағбати шахсии ӯ оқилона, аз ҷиҳати психологӣ асоснок ҷои кор муайян намоянд. Ин хеле муҳим аст, зеро ин, ғайр аз ҳамаи дигар ҷиҳатҳои хубаш, ба кам шудани ҷойивазкунии кадрҳо низ мусоидат мекунад.

Мо метавонистем бо роҳи бастани шартномаи хоҷагӣ ба корхонаҳо барои иҷрои супориши оиди хоста гирифтани кадрҳои кордон кӯмак расонем. Барои ин лозим аст, ки дар корхонаҳо (ё мактабҳои олӣ) лабораторияҳои тарғиби касб ташкил карда шаванд.

**М. ҚОДИРОВ,**
**муаллими калони кафедраи психологияи**
**УДТ ба номи В. И. Ленин.**

# ҲАВАСМАНДГАРДОНИИ ИҚТИСОДИИ ТАҶДИДИ ТЕХНИКИИ КОРХОНАҲО

**О. БОБОЕВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

МАСЪАЛАИ асосии ислоҳоти куллии иқтисодӣ таъмини мутобиқати манфиатҳои коркуни алоҳида, коллектив ва тамоми давлат мебошад. Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС қайд намуд, ки «масъалаи асосии назария ва амалияи социализм — чи тавр дар заминаи социалистӣ ба вуҷуд овардани омилҳои назар ба шароити капитализм тавонотари прогресси иқтисодӣ, илмию техникӣ ва иҷтимоӣ, хеле пурсамара мутобиқа намудани роҳбарии планӣ бо манфиатҳои шахс ва коллектив мебошад».

Дар шароити нави хоҷагидорӣ проблемаи ҳавасмандгардонии вусъати яке аз соҳаҳои муҳимтарини прогресси илму техника, яъне таҷдиди техникии корхонаҳои саноатии мавҷуда ҳал карда мешавад. Таҷдиди техникии корхонаҳо маҷмӯи тадбирҳои баланд бардоштани дараҷаи техникаи ҷузъҳои алоҳидаи истеҳсолот, агрегату дастгоҳҳоро дар бар мегирад. Ин кор бидуни васеъ намудани майдони истеҳсолӣ, бо роҳи ҷорӣ намудани техника ва технологияи нав, механиконию автоматонии процессҳои истеҳсолот, иваз кардан ё такомул додани таҷҳизоти кӯҳна ва афсурдашуда, такмили структура, ташкил ва идоракунии истеҳсолот ба ҷо оварда мешавад. Таҷдиди техникии истеҳсолот аз рӯи лоиҳаю сметаи навъҳои алоҳидаи кор ба амал бароварда мешавад. Аммо реконструкция ва калонтар кардани корхона, алалхусус сохтмони корхонаи нав тартиб додани лоиҳаи ягонаи комплексиро тақозо мекунанд. **Аз ҷиҳати сарфи вақту маблағ таҷдиди техникии корхонаҳои амалкунанда роҳи бештар самарабахши тараққии истеҳсолот мебошад.**

Реконструкция пурра ва ё қисман навсозии истеҳсолотро дар назар дорад, ки яке аз нишонаҳои муҳимтарини он имконияти барпо кардани объектҳои нави ёрирасон, инчунин ба ҷои цеххою объектҳои барҳамдодашаванда барпо кардани цехҳову объектҳои нав мебошад. Реконструкция на фақат барои беҳбуди шароити меҳнат, сифати маҳсулот ва нишондиҳандаҳои техникию иқтисодӣ, балки барои зиёд кардани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот ва хелҳои он, истеҳсоли маҳсулоти нав дар майдони мавҷудаи корхона низ ба амал бароварда мешавад. Реконструкция тадбири маблағталаб ва дар айни ҳол аз назари баланд бар-

доштани дараҷаи техникаи истеҳсолот роҳи бештар самарабахш аст. Дар суратн таҷдиди теҳникӣ ва реконструкцияи истеҳсолот вазни қиёсии маблағгузорӣ барои корҳои сохтмону васлкуий набояд аз 20 — 25 фоиз зиёд бошад, дар сурати васеъ кардани корхона бошад, он ба 60 — 70 фоиз мерасад, ки ин барпо кардани навбатҳои дуюм ва баъдинаи корхона, сохтмони цехҳо ва ҷузъҳои нави асосии ёрирасонро дар бар мегирад.

Таҷдиди техникии корхонаҳои амалкунанда одатан бидуни қатъ ёфтани истеҳсоли маҳсулот ё ин ки бо роҳи дар коргоҳ ва участкаҳои алоҳида муддати кӯтоҳ қатъ гардидани истеҳсоли маҳсулот ба амал бароварда мешавад.

Вазорату идораҳо планҳои якҷояи панҷсолаи реконструкция ва таҷдиди техникии корхонаҳоро тартиб медиҳанд. Дар айни ҳол бояд ба ин мақсадҳо маблағ, ресурсҳои моддӣ ва таҷҳизот дар навбати аввал ҷудо карда шаванд. Ба сабаби мавҷуд набудани ҳисобу китоби муфассал ҳоло муайян кардани вазъияти техникаи корхонаҳо душвор аст. Аз рӯи ҳисоби тахминӣ барои реконструкция, тараққиёт ва таҷдиди техникаи корхонаҳо қариб 70 фонзи маблағи асосӣ сарф карда хоҳад шуд. Бидуни хароҷоти васеъ кардани корхонаҳо, ки он ба хароҷоти сохтмони корхонаҳои нав наздик аст, ҳиссаи маблағгузорӣ ба ин мақсадҳо қариб 25 фоиз, барои реконструкцияи корхонаҳо бе сохтмони нав бошад, тақрибан 10 фоизро ташкил медиҳад. Ин гувоҳи он аст, ки вазорату идораҳо ҳанӯз барои сохтмони корхонаҳои нав ва васеъ намудани корхонаҳои мавҷуда кӯшиш мекунанд. Пеш онҳоро ба ин номукаммалии системаи тақсимоти фоида ва фонди амортизационии маблағҷудокунӣ барои таъмири асосӣ ва пурра барқарор намудани фондҳои асосӣ водор мекард. Қисми калони маблағи фоидаи корхонаҳо ба ҳисоби бюҷет мегузашт ва барои тараққиёти онҳо ва сифатан нав кардани воситаҳо маблағ аз сари нав аз манбаъҳои марказонидашуда, вале ба андозаи маҳдуд ҷудо карда мешуд. Дар айни ҳол қисми зиёди маблағи амортизационӣ, ки барои такрористеҳсол таъин шудааст, мутамарказонида шуда буд ва корхонаҳо барои истифодаи фондҳо имконияти маҳдуд доштанд, ки ин боиси кӯҳнашавии фондҳо ва технологияи истеҳсолот гардида, суръати таҷдиди техникии корхонаҳоро суст мекард. Чунончи, соли 1985 ҳаҷми маблағгузорӣ барои саноати республика (бо нархҳои муқоисашаванда) 450 миллион сӯмро ташкил карда буд. Қисми зиёди он — 126 миллион сӯмаш барои электроэнергетика, барои саноати нефту газ, мошинсозӣ ва металлкоркунӣ 50 миллион сӯмӣ, барои саноати масолеҳи бинокорӣ 35, саноати сабук 48 ва барои саноати хӯроквории 29 миллион сӯм сарф карда шуд. Зимнан, умуман дар республика қариб 60 фоизи маблағгузории технологӣ барои корҳои сохтмону васлкунӣ равона карда мешуду тараққиёти техникаи соҳаҳо афзалан аз ҳисоби васеъ намудану сохтани корхонаҳои нав таъмин мегардид. Таҷдиди техникии корхонаҳои амалкунанда дар навбати охир буд. Дар панҷсолаи ёздаҳум назар ба панҷсолаи нӯҳум дар корхонаҳои саноатии республика 3948 воҳид кам таҷҳизот такомул дода шуд. Дар ин бобат вазъият махсусан дар корхонаҳои саноати сабук ва хӯрокворӣ, инчунин саноати масолеҳи бинокорӣ бад аст. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум дар саноати хӯрокворӣ микдори хатҳои пай дар пай ва автоматонидашуда, адади участкаҳои автоматонидашуда кам гардид. Дар саноати маҳаллӣ аҳвол аз ин ҳам бадтар аст.

Таҳлил нишон медиҳад, ки вазъияти баамаломада, аз як тараф, оқибати номутобиқатии манфиатҳои корхонаҳо ва умуман хоҷагии халқ, аз тарафи дигар, натиҷаи бо планҳои ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника чандон алоқаманд набудани планҳои истеҳсоли маҳсулот аст.

Дар асоси принципҳои худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ, Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) социалистӣ ба планкашии

ҳисоби хоҷагӣ ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ гузаштани корхонаҳо бояд омиле гардад, ки коллективҳоро ба баланд бардоштани дараҷаи истеҳсолот ва сифати маҳсулот асосан аз ҳисоби таҷдиди техникӣ ва реконструкцияи корхонаҳои амалкунанда ҳавасманд мекунад.

Дар шароити нав ба планҳои солона ва панҷсолаи корхонаҳо супоришҳои оиди ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника дохил карда мешаванд. Натиҷабахшии тадбирҳои пешбинишаванда тавассути нишондиҳандаҳои афзоиши маҳсулот, фоида ва ҳосилнокии меҳнат муайян карда мешавад. Аз рӯи ҳамин нишондиҳандаҳо ба кори корхонаҳо баҳо дода, ҳавасмандгардонии моддии коллективҳо вобаста ба натиҷаҳои ниҳоӣ аз рӯи нормативҳои устувори иқтисодӣ ба амал бароварда мешавад. Бинобар ин ҳоло манфиатҳои ҳисоби хоҷагии коллективи корхона бевосита ба андозаи иҷрои супоришҳои оиди прогресси илму техника вобастаанд, ки плани тараққиёти техника ва ташкили истеҳсолот қисми таркибии он аст. Дар шароити нави хоҷагидорӣ на фақат дараҷаи даромади ҳисоби хоҷагӣ, балки дарьёфт кардани манбаъҳои он, ки ба таҷдиди техникии истеҳсолот, ташкили хуби вай, ба маданият ва сифати меҳнат, муқоисаи ҳаматарафаи хароҷоту боздеҳи он асос ёфта бошанд, низ аҳамияти калон пайдо мекунанд. Ин барои афзудани ҳавасмандии коллективҳо ба пешбинӣ кардани тадбирҳои самарабахши ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника замина ба вуҷуд меоварад. Истифодаи нормативҳои устувори иқтисодӣ ва зиёд шудани ҳуқуқи корхонаҳо дар планкашӣ имкон медиҳанд шароите муҳайё карда шавад, ки ҳавасмандии коллективҳоро ба муайян намудани супоришҳои калони планӣ ва иҷрои онҳо таъмин мекунад.

Мутаассифона, таҳлили материалҳои нормативию методӣ ва таҷрибаи кори як қатор корхонаҳое, ки аз соли 1987 ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронда шудаанд, нишон медиҳад, ки барои татбиқи принципҳои худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ шароити зарурӣ муҳайё карда нашудааст. Механизми ба вуҷуд омадани даромад ва фоида аслан тағьир наёфтааст. Фонди музди кор ҳозир ҳам аз рӯи нормативҳои афзоиш ташаккул меёбад. Фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ба вуҷуд оварда мешаванду пардохти ресурсҳо ва маблағҷудокунӣ аз фоида ба бюҷети давлатӣ дар амал аз рӯи нормативҳои алоҳидае, ки вазоратҳо барои ҳар соли панҷсола дар асоси андозаи мутлақи фонди музди кор ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ, пардохти бюҷет, ҳаҷми маблағгузории асосӣ ва ғайра муқаррар кардаанд, ба амал бароварда мешавад. Дар ин гуна шароит нормативҳои иқтисодӣ аслан аз воситаи тараққиёти иқтисодиёт, барҳам задани туфайлихӯрӣ ва баробарҳақдиҳӣ, вусъати мустақилият ва зиёд кардани масъулияти иқтисодии корхонаҳо ба яке аз усулҳои идоракунии маъмурӣ мубаддал мегарданд. Системаи нормативҳои иқтисодӣ фақат ҳамон вақт самарабахш мешавад, ки агар вай ба иҷрои вазифаҳои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ аз ҳисоби истифодаи беҳтари иқтидорҳои мавҷудаи истеҳсолӣ — бо роҳи татбиқи тадбирҳои ташкилию техникие, ки маблағгузориро талаб намекунанд, мусоидат намояд. Зиёд кардани сменаи кор, ҷорӣ намудани шаклҳои прогрессивии ташкили истеҳсолот, меҳнат ва идоракунӣ, такмили ихтисоси кадрҳо аз ҷумлаи ҳамин тадбирҳо мебошанд. Агар ин тадбирҳо барои иҷрои вазифаҳои бамиёнгузошташуда кифоя набошанд, он гоҳ тадбирҳои таҷдиди техникӣ: такмили таҷҳизот, ҷорӣ намудани техникаи нав ва технологияи прогрессивӣ; такомули ҷузъҳои алоҳидаро тавассути реконструкция аз ҳисоби фонди тараққии истеҳсолот, илм ва техника пешбинӣ кардан зарур аст. Дар сурати нарасидани фонди мазкур аз қарз истифода кардан мумкин. Зимнан, ҳоло барои тараққии истеҳсолот қарз бо шарти баровардани қусури он аз рӯи нормативҳои миёнаи соҳавӣ, қарзи зиёда аз лимити давлатии маблағгузорӣ бошад, дар сурати дар муддати то панҷ сол баровардани қусури хароҷот дода мешавад. Чунин системаи доду гирифти қарз ба муайян ва татбиқ

кардани тадбирҳои самарабахши прогресси илму техника мусоидат менамояд.

Бояд қайд кард, ки дар натиҷаи васеъ шудани доираи истифодаи маблағҷудокунии амортизационӣ барои таъмири асосӣ ва ба фонди тараққиёти истеҳсолот дохил кардани он имконияти ташкил кардани манбаи ягонаи такрористеҳсоли фондҳои асосӣ ва бо пул таъмин намудани соҳаҳои бештар самарабахши пурракунии фондҳои асосӣ дар шароити конкретии корхонаи саноатӣ ба вуҷуд меояд. Ин тадбир ба ташаккули таносуби асосноки байни хароҷоти таъмири асосӣ ва ивазкунии таҷҳизоти кӯҳна мусоидат намуда, бо ҳамин барои бо системаи ҳисоби хоҷагии корхона зич пайвастани таъмири асосӣ имконият медиҳад. Ҳоло ҳодисаҳои аз ақл беруне ҷой доранд. Масалан, хароҷоти таъмири асосии автомобильҳои «ЗИЛ-130» назар ба арзиши автомобили нав якуним баробар зиёд аст. Ҳиссаи таҷҳизоти кӯҳнашуда аз 40 то 60 фоизи тамоми таҷҳизоти мавҷудаи корхонаҳои саноатиро ташкил медиҳад. Дар тӯли 20 соли охир таҷҳизоти заводи таъмири автомобили № 1 Вазорати нақлиёти автомобилии республика ягон маротиба ҳам нав карда нашудааст.

Таъсири ҳавасмандкунандаи системаи нави хоҷагидорӣ ба баландшавии дараҷаи ташкилию техникии корхона бевосита ба ҳавасмандии шахсии моддии коркунон барои қонеъкунонии манфиати ҷамъият вобаста аст. Чунончи, дар шароити устувор будани нормативҳои ҳиссаҷудокунӣ андозаи фонди музди кор ва ҳавасмандгардонӣ ба нишондиҳандаҳои сифатию микдории план ва иҷрои онҳо вобаста хоҳад буд. Бинобар ин коллективе, ки бо роҳи татбиқи таҷрибаи пешқадам захираҳои дохилии истеҳсолотро дарьёфт карда, аз комьёбиҳои соҳаи такомулоти техника, технология, ташкили процессҳои истеҳсолот, меҳнат ва идоракунӣ истифода мебарад, ресурсҳои сӯзишворию энергетикиро сарфа мекунад, дар ихтиёри худ бештар фонди музди кор ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ хоҳад дошт. Дар шароити нав ба коллективҳое, ки дар сурати муваққатан бад шудани натиҷаҳои кор ба азхудкунии техникаи нав ҷуръат кардаанд, фонди музди кор аз ҳисоби маблағи фондҳои захиравии соҳа (вазорат) ба дараҷаи зарурӣ нигоҳ дошта мешавад. Аз ин рӯ, системаи ҳисоби хоҷагии планкашӣ ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ боэътимодии музди кор ва ҳавасмандгардониро ба меҳнат таъмин намуда, ба афзоиши дараҷаи ташкилию техникии корхона мусоидат мекунад.

Системаи нави муайян кардани музди кор, ки аз зерсистемаи тарифӣ, инчунин системаи мукофотонӣ ва иловапулӣ иборат аст, ҳамаи мамониатҳоеро, ки ба инкишофи эҷодкорӣ ва ташаббус халал мерасонанд, бартараф карда, мустақилияти корхонаро барои баланд бардоштани роли ҳавасмандкунандаи музди кор таъмин менамояд. Системаи мазкур ба қонеъгардонии манфиатҳои шахсии коркун: саъю кӯшиш барои интенсивонии меҳнат, истифодаи комьёбиҳои прогресси илму техника, сарфаи ҳамаи навъҳои ресурсҳо, такмили маҳорати касбӣ ва ғайра хеле наздик карда шудааст. Масалан. мувофиқи шартҳои нави додани музди кор қисми зиёди (70 — 75 фоизи) музди кор акнун аз рӯи ставкаҳои тарифӣ дода хоҳад шуд, ҳол он ки пеш аз ислоҳот он 50 фоизро ташкил мекард. Зимнан, ставкаҳои тарифӣ аз рӯи системаи прогрессивӣ муайян карда шудаанд: барои маҳорати касбӣ иловапулии ставкаи тарифии разряди сеюм то 12 фоиз, разряди чорум то 16 фоиз, разряди панҷум то 20 фоиз ва разряди шашум то 24 фоиз муқаррар карда, барои шароит ва шиддатнокии кор ба андозаи то 24 фоиз музди иловагӣ ҷорӣ карда шудааст. Ба ҳамин тариқ, системаи нави музди кор ва ҳавасмандгардонӣ ба меҳнат ҳавасмандии коркунро барои афзудани натиҷаи меҳнати худ ва коллективи тамоми корхона, манфиатдории ӯро ба ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника, навсозии фондҳои асосӣ, қабл аз ҳама бо роҳи таҷдиди техникӣ, зиёд мекунад. Аз ин

чиҳат ба системаи додани музди кори мутахассисон, коркунони инженер-техникӣ, хизматчиён ва роҳбарони корхонаҳо навигарии чиддие дохил карда шудааст. Музди кори онҳо бевосита ба натичаҳои конкретии баланд шудани дарачаи ташкилию техникии корхона, сифати маҳсулот, афзудани ҳосилнокии меҳнат ва самараи истеҳсолот вобаста карда шудааст. Конструкторон ва технологҳое, ки бевосита бо масъалаҳои офаридани техникаи нав ва технологияи прогрессивӣ машғуланд, музди кори афзалиятнок мегиранд. Музди кори ҳамаи мутахассисон вобаста ба саҳми меҳнатӣ, такмили ихтисос ва афзоиши сифати меҳнат муқаррар карда мешавад. Ба ин муносибат ба роҳбарони корхонаҳо ҳуқуқ дода шудааст муайян кунанд, ки дар чузъи мушаххаси структурӣ мутахассисони чи гуна ихтисос заруранд. Роль ва масъулияти роҳбарони корхонаҳо, устоҳо, сардорони цеххою участкаҳо, директорони корхонаҳо хеле баланд бардошта шудааст. Ҳоло музди кори ин роҳбарон бевосита ба самараи меҳнати коллективҳои меҳнатии онҳо, арзон шудани арзиши аслии маҳсулот, афзудани ҳосилнокии меҳнат дар асоси чорӣ кардану самаранок истифода бурдани таҷҳизот ва процессҳои технологии прогрессивӣ вобаста аст. Ба мутахассисон барои натичаҳои калони меҳнат ё ба мӯҳлати ичрои корҳои махсусан муҳиму масъулиятноки вобаста ба тезонидани прогресси илму техника ба андозаи то 50 фоизи моҳонаашон иловапулӣ дода мешавад.

Дар шароити нав ҳавасмандгардонӣ барои прогресси илму техника хеле тағьир ёфта, механизми мукофотонӣ барои меҳнати индивидуалӣ ва коллективӣ чорӣ мешавад. Акнун корхонаҳо низомномаи мукофотонии коргарон, мутахассисон ва хизматчиёнро бо назардошти шароит ва вазифаҳои конкретие, ки дар назди чузъҳои истеҳсолот ва тамоми корхона истодаанд, худашон тасдиқ мекунанд. Коркунони роҳбарикунандаи корхонаҳо пеш аз ҳама барои пурра ичро намудани плани фиристодани маҳсулоти сифату миқдораш даркорӣ мукофотонида мешаванд. Мукофоти коллективии коркунони бригадаю цехҳо ва участкаҳо аз ҳисоби фонди мукофоташон дар байни коркунон бо назардошти коэффициенти иштироки меҳнатӣ тақсим карда мешавад. Бояд қайд намуд, ки ҳамаи иловапулиҳои ставкаҳои тарифӣ аз ҳисоби маблағи сарфагардидаи фонди музди кор дода мешаванд. Дар сурати нормативи доимии ташкили фонди музди кор сарфаи маблағ ҳамон вақт ба вучуд меояд, ки агар ҳосилнокии меҳнат назар ба таносуби нормативии афзоиши музди миёнаи кор ва ҳосилнокии меҳнат хеле зиёд карда шавад. Бинобар ин ҳосилнокии меҳнат ҳар қадар баланд бошад, сарфаи фонди музди кор, ки дар байни коркунон мувофиқи механизми иловапулиҳо тақсим мешавад, ҳамон қадар зиёд хоҳад буд. Манбаи асосии хеле афзудани ҳосилнокии меҳнат прогресси илму техника, шакли асосии сарфакунандаи фонду меҳнат бошад, тачдиди техникии истеҳсолот аст. Ба ҳамин тариқ, шароити нави кор ҳавасмандии иқтисодии ҳар коркун ва коллективи тамоми корхона, соҳа ва умуман хочагии халқро ба тезонидани тачдиди техникии истеҳсолот дар асоси чорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника ва тачрибаи пешқадами истеҳсолот таъмин менамояд.

Вале таҳлили кори корхонаҳо дар шароити нав имкон медиҳад баъзе андешаҳоямонро баён кунем. Ҳанӯз омилҳое ҳастанд, ки татбиқи амалии принципҳои ҳисоби хочагии тезонидани тачдиди техникии истеҳсолотро бозмедоранд. Аввалан, ин аз чиҳати илмию техникӣ чандон асоснок набудани нормативҳои мавчудаи иқтисодие мебошад, ки шаклҳои мухталифи муносибатҳои мутақобиларо танзим мекунанд. Чи тавре маълум аст, асоси нормативҳои иқтисодии мазкурро принципи мутаносибии дар се-панч соли охир «таъминшуда» бо тасҳеҳоти экспортии онҳо ташкил мекунад. Чун қоида, нормативҳои аз рӯи ин принцип муайян кардашуда корхонаҳоро дучори шароити нобаробар мекунад. Корхонаҳое, ки захираҳои калон доштанду вале онҳоро солҳои пешина пин-

ҳон мекарданд, акнун худро хуб ҳис мекунанд. Аммо корхонаҳое, ки бештар интенсивона кор мекарданд, камтар фонди музди кор ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ хоҳанд дошт. Ба фикри мо, **нормативҳои иқтисодӣ вобаста ба дараҷаи тараққиёти ташкилию техникии корхона, ки вазъият ва дараҷаи такомулоти техника, технология, ташкили меҳнат, истеҳсолот ва идоракунии корхонаро муайян намуда, суръати прогресси илму техникаро нишон медиҳанд, бояд батафриқа бошанд. Ба дараҷаи баланди тараққиёт бояд дараҷаи баланди музди кор ва ҳавасмандӣ ба меҳнат низ мувофиқат кунад.** Зеро дар баробари баландшавии дараҷаи тараққиёти ташкилию техникии корхона маблағталабии тадбирҳои таъмини тараққиёт минбаъда кам мешавад.

Мутаассифона, захираҳои баланд бардоштани дараҷаи ташкилию техникии корхонаҳои саноатии республика бояду шояд таҳлил карда намешаванд. Ба сабаби бефаъолиятии маъмурият неруи умурҳои иқтисодии корхонаҳо бад истифода мешавад. Дар корхонаҳо бюрои ҷамъиятии таҳлили иқтисодӣ ташкил карда, ба кори онҳо коргарони пешқадам, навоварону ихтироъкорон, сармутахассисону кормандони умурҳои иқтисодии корхонаҳо, мутахассисони соҳаро ҷалб намудан лозим аст. Ҷидду ҷаҳди бюрои мазкур бояд ба муайян кардани нишондиҳандаҳои техникию иқтисодии маҳсулоти истеҳсолшаванда, муқоисаи он бо ҳамин гуна маҳсулоти ватанӣ ва хориҷӣ; ташаккули хусусиятҳои намунавии ташкилию техникии истеҳсолот; асоснок кардани захираҳои дохилихоҷагии баланд бардоштани дараҷаи ташкилию техникии тараққиёт; кор карда баромадани программаҳои тараққиёти техникӣ, ташкилӣ, иҷтимоӣ ва иқтисодии корхона равона карда шуда бошад. Бюрои ҷамъиятии таҳлили иқтисодӣ маркази демократии омӯзиши неруи аз ҷиҳати иқтисодӣ омода сохтани планҳои тараққиёти корхона мегардад. **Ба фаъолияти бюро совети коллективи меҳнатӣ роҳбарӣ карда метавонад.**

Андешаи дуюм бо нокифоя будани салоҳияти касбии роҳбарони бисёр корхонаҳо (хусусан саноати маҳаллӣ) алоқаманд аст, ки ба онҳо мувофиқи Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ тақдири коллективи том бовар карда шудааст. Чун қоида, дар он ҷое, ки ба корхона на мутахассиси ҳамин соҳа роҳбарӣ мекунад, дараҷаи техникӣ ва самараи истеҳсолот паст аст. Масалан, дар пленуми VIII ҚМ ПҚ Тоҷикистон қайд карда шуда буд, ки аз чордаҳ директори заводҳои консерва фақат чор нафарашон маълумоти дахлдор доранд. Ҳамин гуна аҳвол дар комбинатҳои гӯшт, заводҳои нон ва корхонаҳои дигар соҳаҳо низ ба назар мерасад. Дар байни сардорони цехҳо ва ҷузъҳои дигари истеҳсолот одамони бесалоҳият боз ҳам зиёдтаранд. Ислоҳоти иқтисодӣ бисёр вазифаҳои мураккабе ба миён мегузорад ва роҳҳои иҷрои онҳоро бетаъхир ҷустуҷӯ кардан зарур аст. Пленуми февралии (с. 1988) ҚМ КПСС маҳз ҳамин гуна муносибатро ба кор талаб кард: «Акнун ба хайроти давлат умед бастан лозим нест. Бояд пеш аз ҳама ба қувваи худ, ба ҷустуҷӯи роҳҳои самарабахштар ба ҷо овардани корҳои хоҷагӣ, истифодаи пурраи комьёбиҳои прогресси илму техника, ба ихтисоси баланд ва салоҳияти кадрҳо, ташаббуси меҳнаткашон умед баст».

Дар рафти ҷорӣ намудани механизми нави хоҷагидорӣ бисьёр проблемаҳои ҳам объективӣ ва ҳам субъективиро ҳал кардан лозим меояд. Ин ба пурра амалӣ гардидани идеяҳои ислоҳоти иқтисодӣ, афзудани самараи механизми нави хоҷагӣ мусоидат карда, барои иҷрои вазифаҳои ҳавасмандгардонии тезонидани прогресси илму техника дар асоси таҷдиди техникии корхонаҳои амалкунанда замина ба вуҷуд оварда, бо ҳамин тараққии босуръати иҷтимоию иқтисодии ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республикаро таъмин хоҳад кард.

# ДИГАРГУНСОЗИИ ИҶТИМОИИ ДЕҲОТ — ВАЗИФАИ ТАЪХИРНОПАЗИР

*Вохӯрӣ дар атрофи «мизи мудаввар» дар Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон*

**Дар сессияи панҷуми Совети Олии РСС Тоҷикистон, ки моҳи мани соли гузашта барпо шуда буд, масъалаи тезонидани дигаргунсозии иҷтимоии қишлоқҳо, баланд бардоштани маданияти маишати сокинони деҳот дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии республика мавриди муҳокима қарор гирифт.**

**Дар қарори қабулшуда Совети Олӣ ба Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ супориш дод, ки мувофиқи Роҳҳои асосии тезонидани тараққиёти иҷтимоии деҳот, ки дар матбуот чоп шуда буданду онҳоро сессия тасдиқ намуд, то якуми июли соли 1988 программаи комплексии дигаргунсозии қишлоқҳои республика, вилоятҳо, районҳо, хоҷагиҳоро тартиб дода ва барои амалӣ гардондани он чорабиниҳои амалӣ андешанд.**

**Қарорҳои сессия чӣ тавр ба амал бароварда мешаванд?**

**Бо мақсади дар ин масъала мулоҳиза рондан дар атрофи «мизи мудаввар»-и Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон коркунони масъули аппаратҳои Президиуми Совети Олӣ, Совети Вазирон, Комитети давлатии планкашӣ, вазорату идораҳо ва намояндагони воситаҳои ахбори умум ҷамъ омаданд.**

**Дар муҳокимаи масъала котиби Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон А. Д. ДОДОБОЕВ, ҷонишини Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон И. Ф. ДЕДОВ, котиби Президиуми Совети Олии республика А. Т. ҚОСИМОВА ширкат варзиданд.**

**Сарварии сӯҳбатро Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон Ғ. П. ПАЛЛАЕВ ба ӯҳда дошт.**

Пеш аз гуфтугӯ дар атрофи «мизи мудаввар» кори зиёди ташкилии оиди тайёрӣ ба он анҷом дода шуд. Охирҳои соли гузашта Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон аз депутатҳои Совети Олӣ хоҳиш кард, ки ба маҳалҳо рафта аз вазъи иҷрои қарори сессия воқиф гарданд, ба Советҳои маҳаллӣ дар кори дигаргунсозии иҷтимоии деҳот кӯмак расонанд.

Ин таклифро депутатҳо дастгирӣ карданд. Ба замми ин ба иҷрои вазифаҳои дар ин бобат гузошташуда депутатҳои маҳаллӣ низ омода гардиданд. Зиёда аз 20 ҳазор нафар фаъолони Советҳои депутатҳои ҳалқии маҳалҳо ба кор ҷалб карда шуданд. Онҳо ба хонаҳои сокинони деҳот рафта, аз рӯзгору маишат ва истифодаи участкаҳои наздиҳавлиашон воқиф мешуданд. Ҳамин тавр, зиёда аз 150 ҳазор ҳавлиҳои меҳнаткашон ё зиёда аз нисфи тамоми хоҷагиҳои индивидуалии вилоятҳою районҳо фаро гирифта шуданд.

Ташриф овардан ба хонаҳои сокинони деҳот, сӯҳбатҳо бо колхозчиён, коргарон, мутахассисон, таҳлили далелу рақамҳо нишон доданд, ки вақтҳои охир дар инкишофи иҷтимоӣ-иқтисодии қишлоқҳо тағйироти мусбат ба назар мерасад. Дар як қатор органҳои советию хоҷагӣ нисбати иҷрои қарорҳои қабулкардаи сессияи Совети Олӣ масъулиятшиносона рафтор менамоянд.

Масалан, дар вилояти Кӯлоб плани ба истифодадиҳии манзилгоҳ 118 фоиз иҷро шуд, суръати афзоиш нисбат ба соли гузашта 122 фоизро ташкил дод. Дар вилояти Қӯрғонтеппа ин рақамҳо мутаносибан 109 ва 117 фоизро ташкил медиҳанд. Дар райони Ғарм ба истифодадиҳии мактабҳоро нисбат ба плани муқарраршуда ду баробар зиёд иҷро кардаанд. Барои ҳарҷӣ зудтар ба истифода додани хатти водопровод чораҳои зарурӣ андешида, ба ҷои 49,5 километри муқарраршуда 63 километр хатти водопроводро ба истифода додаанд. Сохтмони роҳҳо, нақлиёт ва алоқа ҳам нисбатан инкишоф ёфтанд. Соли гузашта дар деҳот 9 станцияи автоматии телефон ба истифода дода шуд. Хатти радиорелеии Душанбе — Ҷиргатол ба кор даромад, 30 станцияи ба воситаи кайҳон қабулкунии намоишҳои телевизион бино карда, 1818 нуқтаҳои нави радио ҷиҳозонида шуд.

Суръати сохтмони клубҳо ва хонаҳои маданияти деҳот низ афзуд. Фақат соли гузашта барои се ҳазор ҷои нишаст клубу хонаҳои маданият сохтанд. Кор дар ин бобат дар районҳои Москва, Кӯлоб, Ғарм, Шаҳртуз, Қумсангир нисбат ба дигар ҷойҳо хубтар ба роҳ монда шудааст.

Советҳои депутатҳои халқӣ ҳоло ба масъалаҳои истифодаи имкониятҳои маҳал барои зиёд намудани истеҳсоли хӯрокворӣ, молҳои истеъмоли халқ, таъмини талаботи рӯзафзун ба хелҳои мухталифи хизматрасонӣ аҳамияти зиёд медиҳанд. Барои ба амал татбиқ намудани Қонун СССР «Дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ», инкишофи минбаъдаи кооперативҳо чораҳои зарурӣ андешида мешаванд. Дар аввали соли ҷорӣ дар республика қариб се ҳазор кас бо фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ машғул буд ва 117 кооператив амал мекард. Соли гузашта онҳо ба аҳолӣ ба маблағи қариб 3,2 миллион сӯм мол фурӯхтанд ва хизмати гуногун расониданд.

Пудрати оилавӣ ва иҷоравӣ ҳарчи васеъ паҳн мегардад. Сӯҳбатҳо бо меҳнаткашони деҳот собит менамоянд, ки муносибаташон ба кор, ба замин тағйир ёфта истодааст. Масалан, коргари совхози «Файзобод» А. Қабиров 3,7 гектар заминро ба пудрати оилавӣ гирифтааст, ки боғи себзор аст. То ба пудрат гузаштан аз ҳар гектари ин замин 16 центнер себ мегирифтанд, соли гузашта бошад, А. Қабиров аз ҳар гектар 100 центнерӣ себ гирифт.

Имрӯз участкаи наздиҳавлигӣ яке аз сарчашмаҳои таъмини оилаи деҳот ба маводи хӯрокӣ ва инчунин зиёдшавии бюҷети оила аз фурӯши қисми зиёдатии он мебошад. Гирем, оилаи чорнафараи нафақахӯр Қ. Саидовро аз Шаҳирнав. Вай ду модагов, ду гӯсола, 60 қуттӣ занбӯри асал дорад ва аз ҳамаи ин ҳар сол 12 ҳазор сӯм даромад мегирад, ки ба ҳар нафар се ҳазорсӯмӣ рост меояд. Соли гузашта чаҳоряки ҳаҷми умумии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар республика дар хоҷагиҳои шахсӣ истеҳсол карда шуд.

Дар баробари ин ҳангоми таҳлили вазъият як қатор камбудиҳо ошкор шуданд, проблемаҳое пайдо гардиданд, ки ҳалли худро интизоранд.

Масалан, дар вилояти Кӯлоб тақрибан нӯҳ фоизи аҳолӣ дар ҳавлиаш ягон навъи чорво надорад, дар вилояти Қӯрғонтеппа ва районҳои тобеи республика ин қабил мардум 20 фоизро ташкил медиҳанд. Дар вилояти Кӯлоб 8,3 фоизи оилаҳо, дар вилояти Қӯрғонтеппа 23,3 фоиз ва дар районҳои тобеи республика 24,4 фоизи мардум гови дӯшой надоранд.

Дар бисьёр маҳалҳо пудрати иҷоравӣ хеле суст вусъат меёбад. Дар райони Комсомолобод танҳо нӯҳ оила аз рӯи пудрати иҷоравӣ шартнома бастаанд, ки ба онҳо ҳамагӣ бисту як гектар замин вобаста шудааст. Дар Совети қишлоқи ба номи Кирови райони Турсунзода аз 342 оила фақат се оила ё камтар аз 1 фоизи оилаҳо аз рӯи пудрат меҳнат мекунанду халос.

Баъзе оилаҳо, ки участкаи наздиҳавлигӣ доранд, ба ҷои он ки маҳсулот истеҳсол кунанд, худашон меваю сабзавотро аз бозор мехаранд. Дар совхози «Сумбула»-и райони Ҳисор дар ягон оилае, ки ба он депутатҳо ташриф оварданд, сабзӣ, шалғамча ё навъи дигари сабзавот мавҷуд набуд.

Колхозу совхозҳо, Тоҷикматлубот чорвои аҳолиро бо хӯрокӣ таъмин намекунанд. Соли гузашта, масалан, ба онҳо танҳо як фоизи хӯроки омехтаи дар сектори ҷамъиятӣ истеҳсолшуда дода шудаасту халос. Ташкилотҳои маҳсулоттайёркунӣ, Тоҷикматлубот соли 1987 фақат бо панҷяки хоҷагиҳои индивидуалӣ шартнома бастаанд.

Дараҷаи хизматрасонии маишӣ ба сокинони деҳот хеле паст аст. 58,9 фоизи телевизорҳо, ними радиоприёмникҳо, 56,7 фоизи мошинҳои ҷомашӯӣ ва 43 фоизи мошинҳои дарздӯзии дар деҳот буда ба сабаби дурии устохонаҳо таъмир карда намешаванд.

Шабакаи корхонаҳое, ки хизмати нақлиёт мерасонанд, хеле суст меафзоянд. Аз панҷ чор ҳиссаи хизмати нақлиётро ба оилаҳои деҳот шахсони алоҳида мерасонанд. Зиёда аз нисфи оилаҳо барои таҳсили хонагии фарзандонашон мизу курсӣ надоранд.

Натиҷаҳои чунин тадқиқотҳо дар маҷлисҳои сокинони деҳот, дар машваратҳо бо раисони Советҳои қишлоқ ва посёлкавӣ мавриди муҳокима қарор гирифта, чораҳои конкретӣ андешида шуданд, вале ҳанӯз проблемаҳое вуҷуд доранд, ки ба ҳалли онҳо бояд диққати вазорату идораҳои республикавӣ ҷалб карда шавад.

**Баранда: Дар бобати тартиб додани Программаи комплексии дигаргунсозии иҷтимоии деҳот барои давраи то соли 2000-ум дар миқьёси республика, вилояту шаҳрҳо, ки онро қарори сессияи панҷуми Совети Олии Тоҷикистон муайян намудааст, чӣ корҳо карда шудаанд ва оянда боз чӣ корҳо ба ҷо оварда мешаванд?**

**Ю. П. Зацаринный, ҷонишини раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон:** Бояд гӯям, ки ба сабаби карахтии комиҷроияҳои баъзе Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ даставвал кор дар болои Программаи комплексӣ ақиб партофта шуд, ҳоло бошад, суръати кор дар ин бобат беҳтар аст, давраи аввалини он анҷом ёфт.

Ҳозир комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ ба сохтмони хонаҳои истиқоматии индивидуалӣ барои колхозчиён ва коргарони совхозҳо бештар аҳамият медиҳанд. Комитетҳои иҷроия программаи сохтмони манзилро тартиб додаанд, ки баъди гирифтани розигии Госстрои республика дар сессияҳои Советҳои депутатҳои халқии вилояту шаҳру районҳо тасдиқ карда мешаванд. Бо мақсади дар ин бобат ёрӣ расонидан ба комиҷроияҳо аз ҷумлаи мутахассисони Госплан, Госстрой ва Госагропром гурӯҳи корие ташкил дода шуд ва аъзоёни он ба маҳалҳо рафта, программаҳои тартибдодашударо дида мебароянд. Аммо бояд гуфт, ки вазъияти тартиб додани планҳои генералии сохтмони маҳаллаҳои аҳолинишини деҳот ташвишовар аст ва сабабаш камқудратии институтҳои лоиҳакашӣ

мебошад. Аз ин рӯ, ба ақидаи мо, Комитети давлатии агросаноатии республикаро лозим аст, ки чораҳои фаврӣ андешад, қувваҳои нави лоиҳакашонро ба ин кор ҷалб намояд.

**Баранда:** Ҳангоми тартиб додани планҳои солона ва панҷсолаи тараққиёти иқтисодию иҷтимоӣ вазорату идораҳо мувофиқи талаботи съезди XXVII КПСС то чӣ андоза авлотар будани инкишофи соҳаи иҷтимоиро ба эътибор мегиранд?

**И. Н. Григорьев, ҷонишини раиси Госплани РСС Тоҷикистон:** Госплан, вазорату идораҳои республика аллакай дар плани давлатии инкишофи иқтисодӣ-иҷтимоӣ барои соли 1988 аз рӯи нишондодҳои Программаи дигаргунсозии иҷтимоии деҳот маблағу ашьёи зарурииро пешбинӣ намудаанд, сохтмончиёнро низ муайян кардаанд. Соли ҷорӣ зиёда аз 50 фоизи маблағгузории асосӣ барои эҳтиёҷоти иҷтимоӣ равона карда хоҳад шуд.

Агар дар бобати авлотар донистани ин соҳа сухан гӯям, бояд қайд намоям, ки мо вазъияти соҳаи нигаҳдории тандурустӣ, хоҷагии манзил ва коммуналиро амиқ таҳлил намуда, аз рӯи он ба кор шурӯъ кардем. Таҳлил нишон дод, ки вазъияти соҳаи тандурустӣ хеле хароб аст. Аз ин сабаб инкишофи онро дар ҷои аввал мондем. Дар навбати дуюм масъалаҳои мактаби таълими умумӣ ва дар навбати сеюм масъалаи манзил гузошта шуд. Мувофиқи вазифаи ба миён гузошташуда мо бояд проблемаи бо хона ё ҳавлии алоҳида таъмин намудани ҳар як оиларо ҳал намоем. Инро чи тавр амалӣ гардонем? Агар меъёри муайяншудаи умумииттифоқиро ба назар гирем, мо дар мӯҳлати муайяншуда аз ӯҳдаи ҳалли ин масъала баромада наметавонем, аммо агар ба ҳар сар аҳолӣ меъёри камтари манзил таъин намоем, дар он сурат ҳалли ин масъала имконпазир мегардад.

**Баранда:** Набояд фаромӯш кунем, ки бе ин ҳам ба ҳар сар истиқоматкунанда масоҳати манзили ҳоло дар республика доштаамон аз ҳаҷми миёнаи масоҳати манзиле, ки ба ҳар як одам дар мамлакат рост меояд, кам аст.

**И. Н. Григорьев:** Аз рӯи маблағи доштаамон бояд зиндагӣ кунем.

**Баранда:** Одамон тайёранд бо маблағи худ манзил созанд.

**И. Н. Григорьев:** Бо Шумо комилан ҳамфикрам. Афсӯс, ки мо на ҳама вақт ҳама чизро ба мардум дуруст мефаҳмонем, бисьёр вақт онҳо ба хонаҳои давлатӣ умед мебанданд. Аз ин рӯ, роҳи ягона васеъ кардани сохтмони манзил аз ҳисоби маблағи аҳолӣ мебошад. Ин захираи муҳим аст. Фаҳмост, ки барои ин замин ҷудо кардан зарур, замин бошад, бе ин ҳам намерасад. Ин хел таҷриба ҳам ба миён омадааст. Баъзеҳо дар участкаи наздиҳавлигиашон хона месозанд. Мумкин аст соҳиби ҳавлӣ муддати кӯтоҳе аз полезаш маҳрум шавад, лекин онро боз барқарор месозад. Ба ақидаи мо, ба ин мақсад мо бояд заминро дареғ надорем.

**Овоз аз ҷой:** Онҳое, ки участкаи наздиҳавлигӣ надоранд, чӣ кор кунанд?

**И. Н. Григорьев:** Ба онҳо замин ҷудо бояд кард. Биёед, баҳри ин заминҳои бекорхобидаю азхуднашударо дареғ надорем.

**Баранда:** Рафиқ Ю. П. Зацаринный дар бораи мураккабии кори лоиҳакашӣ таваққуф кард. Аз ин рӯ мехостем оиди ин масъала фикри Комитети давлатии сохтмонро шунавем. Зимнан, назди онҳо вазифа гузошта шуда буд, ки алакай соли ҷорӣ кори тартиб додани лоиҳаи районҳо, планҳои генералии сохтмони маҳаллаҳои аҳолинишин ва дигар ҳуҷҷатҳои лоиҳавиро анҷом диҳанд.

**В. А. Ёқубов, раиси Комитети давлатии сохтмони РСС Тоҷикистон:** Ҳоло мо аз 45 район барои 20-тои он лоиҳа тартиб додаем. Кори лои-

ҳакашӣ кори тулонист. Маблағгузории калонро талаб мекунад. Масалан, лоиҳаи гурӯҳи районҳои водии Ҳисор дар давоми 5 сол тартиб дода шуд. Аз ин рӯ, дар зарфи як-ду сол проблемаро ҳал кардан душвор. Ҳоло дар дастгоҳҳои мо 18 лоиҳаи районӣ сари кор аст, дар 7 район бошад, умуман ба кор шурӯъ накардаем. Чӣ бояд кард? Мо чораҳо андешида истодаем. Бо ташкилотҳои лоиҳакашии Москва гуфтугӯ кардем. Онҳо ба мо дар тартиб додани 7 лоиҳа ёрӣ мерасонанд. Ҳама корҳои лоиҳакаширо соли 1991 анҷом медиҳем.

Ин ҷо дар бораи нарасидани замин аллакай гуфтанд. Дар ин бобат маслиҳати мо ин аст, ки барои оилаҳои калон лоиҳаи хонаҳои дуқабатаро пешкаш намоем. Барои ин мо як силсила лоиҳаҳои биноҳои дуқабатаи хиштин, бетонӣ ва ғайра пешниҳод кардаем. Лекин бояд гӯям, ки дар сохтмони манзили шахсӣ ин лоиҳаҳо тамоман истифода намешаванд, чунки онҳо арзиши қиммат доранд, қариб сӣ ҳазор сӯм меафтанд. Чунин хароҷотро танҳо колхозу совхоз ва ташкилотҳои давлатӣ ба ӯҳда гирифта метавонанд.

**Баранда:** Бо мақсади васеъ намудани сохтмони манзили индивидуалӣ ба маблағи аҳолӣ ва фурӯши манзилгоҳе, ки аз ҳисоби колхозу совхозҳо сохта мешаванд, чӣ гуна чораҳо андешида шудаанд? Ин савол ба Комитети давлатии агросаноатӣ дахл дорад.

**Р. Ғ. Ғафуров, ҷонишини якуми раиси Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон:** Соли гузашта мо сохтмони манзили индивидуалиро қариб 100 ҳазор метри мурабаъ зиёд кардем. Ҳоло ҳар сол 600 ҳазор метри мураббаъ манзилгоҳ аз тарафи одамони алоҳида сохта мешавад, аммо лозим аст, ки онро ба як миллион расонем. Бо ин мақсад 13 кооперативи сохтмони манзил ташкил карда шудааст, ки асосан дар колхозу совхозҳо кор мекунанд. Лекин ҳалли проблемаи бо захираҳои моддӣ, бо масолеҳи бинокорӣ таъмин намудани онҳо торафт мураккаб шуда истодааст. Барои ҳалли ин масъала дар Қумсангир, Панҷ, Шаҳртуз, Конибодом заводҳои на он қадар калони хишт месозем. Мо барои даҳ заводи хишт аллакай даҳ комплект таҷҳизот дорем. Бинобар ин бисьёр чизҳо акнун ба ташаббусу кӯшиши Советҳои маҳаллӣ вобастаанд.

**Баранда:** Мувофиқи қарори сессияи панҷуми Совети Олӣ оид ба зиёд кардани ҳаҷми хизматрасонӣ ба аҳолии деҳот кадом корҳо сурат гирифтаанд?

**Я. Н. Мирзоев, раиси Тоҷикматлубот:** Соли 1987 бозорҳои колхозӣ ба системаи Тоҷикматлубот гузаштанд ва аз ин сабаб доира ва ҳаҷми фаъолияти он оиди хизматрасонии пулакӣ ба аҳолӣ хеле васеъ гардид. Аммо дар системаи мо захираву имкониятҳои қатъиян зиёд кардани хизматрасонии пулакӣ ва, пеш аз ҳама, харидан, кашонидани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҳанӯз фаровонанд. Боиси афсӯс аст, ки мо ҳатто нисбат ба соли 1986 ҳаҷми боркашониро кам кардаем.

Дар бобати ташкили савдои тахтаву чӯб дар деҳот махсус таваққуф карданиям. Соли гузашта шумораи магазинҳои махсусгардонидашуда 22-то зиёд шуд ва ҳоло 72-то магазини чӯбу тахтафурӯшӣ дорем. Илова ба ин дар назди магазинҳои хоҷагӣ 137 ҷои фурӯши масолеҳи бинокорӣ ташкил карда шудааст. Бояд иқрор шавам, ки барои беҳтар таҷҳизонидани корхонаҳои савдо, ки чӯбу тахта мефурӯшанд, кори бисьёреро анҷом додан зарур аст. Ҳоло мо танҳо ҳафт пилорама, бисту панҷ автокран, панҷоҳу ду адад асбоби боркунанда дорему халос. Ин, албатта, хеле кам аст. Талаботи моро ба ин намуди техника на Госснаби республика ва на Центросоюз на ҳамеша ба эътибор мегиранд.

Ин гуна рафтори ташкилотҳои номбурда имконият намедиҳад, ки мо талаботи аҳолиро ба чӯбу тахта ва хизматрасонӣ қонеъ гардонему супориши Совети Вазирони СССР-ро дар ин хусус ба пуррагӣ иҷро намоем.

**С. Т. Тўраев, вазири хизмати маишии РСС Тоҷикистон:**
Соли гузашта ҳаҷми умумии хизматрасонии маишӣ дар деҳот зиёда аз 13 фоиз ё ба маблағи 6 миллион сўм афзуд. Ҳоло дар деҳот 22 навъи хизмат, аз ҷумла хелҳои нави он — чаронидани чорво, киштгардонкунии участкаи назди ҳавлӣ, коркарди чўб расонида мешавад.

Дар деҳот хизматрасонӣ дар бобати сохтмони манзил рўз аз рўз вусъат меёбад. Суръати афзоиши ин навъи хизмат соли 1987 баланд буд ва сию чор фоизро ташкил дод. Корҳои таъмир ва сохтмони манзили шахсӣ дар ҳаҷми зиёда аз 8,5 миллион сўм ба ҷо оварда шудаанд. Бо мақсади мустаҳкам намудани базаи моддӣ-техникии ташкилотҳои сохтмон дар районҳои Ўротеппа, Исфара ва Ҳисор анборҳо сохта шуданд, дар районҳои Конибодом, Исфара ду колоннаи сайёри механиконидашуда, дар шаҳри Хоруғ, районҳои Панҷакент ва Хуҷанд се управлениям таъмиру сохтмон ташкил дода шуд.

Дар баробари ин мо бояд иқрор шавем, ки ҳама имкониятҳоро ҳанўз пурра истифода накардаем. Плани хизматрасонии маишӣ ба аҳолии деҳот соли гузашта иҷро нашуд. Яке аз сабабҳои чунин вазъият дараҷаи пасти таъмини аҳолии деҳот бо нуқтаҳои хизматрасонии маишӣ мебошад. Қариб 300 колхозу совхози республика то ҳол Хонаҳои маишӣ ё нуқтаҳои комплексии қабули хизмати маишӣ надоранд. Ба ин нигоҳ накарда Комитети давлатии агросаноатии республика плани ба истифодадиҳии онҳоро, ки Совети Вазирони республика муайян кардааст, ба иҷро намерасонад.

Бо мақсади хубтар гардонидани хизмати маишӣ вазорат барои бо техникаи нав таҷҳизонии корхонаҳои мавҷуда чораҳо андешид, реклама ва ороиши корхонаҳоро такмил дода истодааст. Бо мақсади амалӣ кардани ин нақша гурўҳи мутахассисони махсус омода карда шудаанд. Бо розигии комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ схемаи ҷойгиркунии корхонаҳои соҳаи хизмати маишӣ барои се сол тартиб дода шуд. Дар республика фақат дар давоми ним соли охир 145 устохона ва нуқтаҳои комплексӣ кушода шуданд, ки дар онҳо зиёда аз 300 нафар кор мекунанд. 116 кооператив ташкил дода шуд.

Сабаби дигари иҷро нашудани плани хизматрасонии маишӣ он аст, ки корхонаҳои вазорат аз техникаю таҷҳизоти зарурӣ танқисӣ мекашанд. Масалан, соҳаи хизматрасонӣ оид ба таъмиру сохтмони манзилро гирем. 51 корхонаамон ҳоло ин навъи хизматро адо мекунад, аммо 12-тои он ҳанўз базаи таъмиру сохтмонӣ надоранд, 333-тояш дар биноҳои ноқулай ҷойгир аст. Соҳаи мо сол аз сол воситаҳои хурди механиконӣ, таҷҳизоти электротехникӣ ва сантехникиро кам мегирад. Аммо Госплан ва Госснаби республика на ҳамеша дар бобати таъмини эҳтиёҷоти мо ғамхорӣ зоҳир менамоянд.

**Баранда:** Дар сессияи панҷуми Совети Олии СССР вазифа гузошта шуда буд, ки кори клубҳоро ба дараҷаи талаби замон баланд бардорем. Дар ин бобатягон дигаргуние ба назар мерасад?

**Н. Т. Табаров, вазири маданияти РСС Тоҷикистон:** Солҳои охир муассисаҳои маданӣ-маърифатии республика ба аҳолӣ ҳарчи бештар хизмат мерасонанд. Соли гузашта, масалан, ба андозаи қариб ду миллион сўм хизмат расонида шуд. Хелҳои хизмати пулакӣ дар соҳаи мо инҳоянд: студияҳои сабти овоз, оркестрҳои нафасӣ, лабораторияҳои суратгирӣ, ансамблъҳои савту овозӣ ва ғайраҳо. Дар республика шаш кооперативи таъмири асбобҳои мусиқӣ ва истеҳсолкунандаи маснуоти бадеӣ ташкил шудааст. Ин кор оянда дорад, вале ҳалли масъалаҳои таъминоти моддӣ-техникӣ рўз аз рўз мураккабтар мегардад.

Мехостам диққати ҳозиронро ба чунин масъала ҷалб намоям. Ҳоло дар республика 2137 маҳалли аҳолинишин клуб надорад, дар сесадтои он китобхона мавҷуд нест. Бисёр муассисаҳои маданӣ-маърифатӣ таъмирталабанд ё ба мақсадҳои дигар истифода бурда мешаванд. Ба нара-

сидани биноҳо нигоҳ накарда, соли гузашта дар вилояти Ленинобод се клуб, дар ВАБК — ёздаҳ клуб ва ҳашт китобхона, дар вилояти Кӯлоб — ёздаҳ клуб ва ҳашт китобхона, дар вилояти Қӯрғонтеппа се клуб ва се китобхона ба истифода дода нашуданд. Дар ин кор айби мо ҳам ҳаст, сари вақт онҳоро бо таҷҳизоти зарурӣ таъмин накардаем.

Зимнан бояд қайд кунам, ки роҳбарони хоҷагии республика қоидаро дар бобати 30 фоиз пули иловагӣ додан ба коркунони маданӣ-маърифатӣ риоя намекунанд. Наход дар мо одамоне набошанд, ки ҳавасманд кунем.

**Баранда:** Ин ҷо кӣ айбдор?

**Н. Т. Табаров:** Советҳои маҳаллӣ.

**Баранда:** Чаро шумо дар назди ҳукумат масъала намебардоред?

**Н. Т. Табаров:** Мо ба Совети Вазирони республика муроҷиат кардем.

**Баранда:** Ба вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобилӣ ва вазорати нақлиёти автомобилӣ супорида шуда буд, ки роҳҳои хокӣ ва шағалиро таъмир кунанд, шумораи маршрутҳои автобусро дар деҳот зиёд гардонида, дараҷаи маданияти хизматрасониро ба онҳо баланд бардоранд.

**Б. Б. Каримов, вазири сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобилӣ:** Аҳамияти роҳҳои автомобилӣ барои инкишофи иқтисодиёт ва беҳтаршавии симои деҳот ба ҳама маълум аст. Роҳҳои маҳаллӣ дар деҳот, чӣ роҳҳои истифодаи умумӣ, чӣ роҳҳои дохилихоҷагӣ, ба самаранокии кори хоҷагии қишлоқ, беталаф ҷамъ кардани ҳосил, сари вақт кашондани онҳо ва ғайраҳо таъсири калон мерасонад. Баланд бардоштани сатҳи зиндагии моддӣ ва мадании меҳнаткашони деҳот, хизматрасонии тиббӣ, қонеъ гардонидани талаботи маънавӣ ва бисьёр чизҳои дигар ба роҳҳо вобастаанд.

Имрӯз дар республикаамон ҳамаи марказҳои колхозу совхозҳо бо роҳҳои мумфарш таъминанд. Аммо барои ба куллӣ ҳал кардани масъалаи роҳ дар деҳот кори зиёдеро анҷом додан зарур. Бояд ҳама пунктҳои аҳолинишини дурдасттарин бо роҳҳои автомобильград таъмин бошанд.

Тартиби мавҷудаи сохтмони роҳҳо, таъмири шикасту рехти рӯзмарраи онҳо талаб мекунад, ки ба ин кор захираҳои моддӣ-техникӣ ва қувваи кори колхозу совхозҳо ҷалб карда шаванд. Аммо дар бисьёр хоҷагиҳо, ташкилоту корхонаҳо аз иштирок ба ин кори муҳим рӯ метобанд, бо ҷудо кардани андаке маблағ иштироки худро маҳдуд месозанд. Ин маблағҳоро бошад, бе ёрии моддӣ-техникӣ ба участкаҳои роҳсозӣ истифода бурдан хеле мураккаб аст.

Илоҷи ҳалли масъала дар чист? Ба ақидаи мо, агар колхозу совхозҳои алоҳида аз ӯҳдаи ҳалли масъалаи роҳ набароянд, он гоҳ комитети агросаноатии республикаро лозим аст, ки дар бораи ташкил кардани муассисаи махсусгардондашудаи байнирайонӣ, байналколхозӣ оид ба сохтмон ва таъмири роҳҳои байни хоҷагӣ дуруст фикр кунад. Ин таҷриба дар Қазоқистон васеъ истифода бурда мешавад.

Боз як масъалаи дигар, ки мехостам ба он диққат ҷалб карда шавад. Имрӯз дар ихтиёри вазорати мо 13 ҳазор километр роҳҳои автомобильгард мавҷуд асту халос. Дигар роҳҳо, ки миқдорашон аз рақами номбурдаам зиёд аст, дар ихтиёри колхозу совхозҳо, Вазорати манзил ва хоҷагии коммуналӣ ва ғайраҳо мебошанд. Ба фикри мо, ҳамаи ин роҳҳо ба ихтиёри Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобиль дода мешуданд, хубтар мебуд. Албатта, дар баробари ин, захираҳои моддӣ-техникӣ, фонди музди меҳнат, шумораи кормандон низ бояд ба ихтиёри вазорат дода шаванд.

**Н. Х. Ёқубов, вазири нақлиёти автомобилӣ:** Баъд аз сессияи Совети Олӣ дар республика дар бобати инкишофи пассажиркашонӣ дар деҳот як қатор чораҳо дида шуданд. Танҳо соли гузашта 12 маршрути нави дарозиаш 122 километр кушода шуд. Дар шаҳри Панҷакент автостанция барои панҷоҳ ҷой ба истифода дода шуд. Соли ҷорӣ дар райони Ленин чунин станция барои сад кас ба истифода дода мешавад, сохтмони автостанция дар шаҳри Ӯротеппа оғоз ёфт. Бо вуҷуди ин ҳама маданияти хизматрасонӣ дар маршрутҳои деҳот хеле паст аст. Аз нарасидани сӯзишворӣ графики бисьёр маршрутҳо вайрон карда мешавад. Баъзан интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ вайрон карда мешавад. Хелҳои нави хизматрасонӣ ниҳоят каманд. Базаи корхонаҳои нақлиёти пассажиркашонӣ хеле суст аст. Дар болои ҳалли ин масъалаҳо бо азму субот кор карда истодаем.

**Баранда:** Кӣ мехоҳад оиди ин масъалаҳо изҳори ақида кунад.

**М. М. Муҳаббатшоев, муҳаррири газетаи республикавии «Тоҷикистони Советӣ»:** Ман депутати Совети Олии республика аз округи № 88 ҳастам, ки посёлкаи Роҳатӣ дар ҳайати ин округ аст. Дар он то ҳол хатти водопровод нест. Онро дар масофаи 11 километр бояд кашид. Сокинон рӯирост мегӯянд, ки ба мо мутахассису қубур диҳед, худамон месозем. Хоҳиш мекардам, ки ба ҳалли ин масъала кӯмак расонида шавад.

**Баранда:** Раҳимҷон Ғафурович, ин масъаларо ҳал кардан мумкин?

**Р. Ғ. Ғафуров:** Қубур медиҳем, лекин колхоз пул надорад.

**Баранда:** Худи интихобкунандагон маблағ меёбанд.

**Р. Ғ. Ғафуров:** Қубур медиҳем, аммо бо роҳи ҳашар сохтан рост меояд.

**Баранда:** Биёед, ин тавр кунем. Шумо ҳардуятон пагоҳ фурсат пайдо карда ба Роҳатӣ раведу роҳи ҳалли масъаларо дар ҷояш дида бароед. Агар масъаларо мусбат ҳал мекардед, халқ беҳад миннатдор мешуд...

**А. Д. Додобоев:** Ҳақиқати талх аст, ки республикаамон дар ҳама соҳаҳои инкишофи иҷтимоӣ ақиб мондааст. Аз ин боис хеле дуруст аст, ки дар Президиуми Совети Олӣ чунин гуфтугузор барпо гардид. Дар ҳақиқат агар мо сатҳи умумии деҳотамонро, ки дар он 62 фоизи аҳолӣ истиқомат мекунад, боло набардорем, баҳамназдикшавии шаҳру қишлоқро таъмин намесозем, барои пешрафти умумии республика шароит муҳайё намекунем.

Партия вазифа гузоштааст, ки дараҷаи зиндагӣ ва сатҳи маданияти деҳотро, ки моро бо хӯрокворӣ таъмин мекунад, ба саноат ашьёи хом медиҳад, баланд бардорем. Аммо бояд рӯирост иқрор шавем, ки ҳанӯз дар деҳот ҳолати ногувор ҳукмфармост. 45 фоизи аҳолии он аз ҷӯю ҳавзҳо об менӯшанд. Соҳаи тандурустӣ ва маорифи халқ хеле ақиб мондааст. Хуллас, проблемаҳо зиёданд. Аз ин рӯ хоҳиш дорем нисбат ба ҳалли онҳо хеле бодиққат ва ғамхорона назар карда шавад. Мо бояд ҳама воситаҳоро баҳри амалӣ гардонидани Программаи комплексии дигаргунсозии қишлоқҳо, баланд бардоштани маданияти маишати аҳолии деҳот истифода барем. Масъалаи асосӣ вусъат додани сохтмони манзил аст. Ин ҷо дар бораи инкишофи сохтмони индивидуалии манзилгоҳ, ҷудо кардани замин барои он гуфтугӯи судманде барпо гардид. Мо бояд бодиққат дида бароем, ки чигуна заминҳоро ҷудо кунем. Охир ҳоло ба ҳар нафар аҳолӣ 0,12 гектар замин рост меояду халос. Дар ин бобат дар райони Айнӣ таҷрибаи хубе ҳосил кардаанд. Дар он ҷо хонаҳо дар адирҳо сохта мешаванд. Бояд заминҳоеро истифода барем, ки барои истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ камсамаранд. Мо бояд аҳолиро ба анвои

хӯрокӣ ва пеш аз ҳама аз ҳисоби имкониятҳои маҳаллӣ таъмин намоем. Масъала хеле ҷиддист. Аз ин рӯ, мехостем Совети Вазирон, Комитети давлатии сохтмон, вазорату идораҳо концепцияи сохтмони деҳотро хеле амиқ ва дақиқкорона ҳал кунанд. Ба он бояд роҳ надиҳем, ки сокини деҳот дар ҷое манзил созад, ки канализация ва водопровод набошад.

Дар назди мо вазифаи мураккаб — то соли 2000 ҳар оиларо бо хона ё ҳавлӣ таъмин кардан истодааст. Дувоздаҳ сол вақт мондааст, ки ин хеле кам аст. Аз ин рӯ, ба истифодадиҳии манзилро бояд ду баробар зиёд намоем. Бо он чораҳое, ки пештар тартиб дода будем, ин масъаларо ҳал карда наметавонем. Роҳу усулҳои навро бояд ҷустуҷӯ кунем.

Хеле хуб аст, ки депутатҳо ба ҳавлиҳои сокинони деҳот — интихобкунандагони худ рафтаанд. Лозим аст, ки ба ин кор шӯроҳои занон, иттифоқҳои касаба, комсомол ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҷалб карда шаванд. Матбуот, радио ва телевизион ҳам дар ин бобат кори зиёдеро ба субут расонида метавонад.

**Баранда:** Оид ба масъалаи муҳокимашуда чӣ метавон илова кард. Мубодилаи афкор нишон медиҳад, ки на ҳама вазорату идораҳо, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ қарори сессияи панҷуми Совети Олии РСС Тоҷикистонро мунтазам ва суботкорона амалӣ мегардонанд. Такрор намекунам. Мехоҳам дар хусуси ду масъалаи дигар изҳори ақида намоям.

Якум, мо бояд сатҳи маданиятамонро баланд бардорем. Ҳамин ҳам кор шуд, ки аз нарасидани оҳак деворҳои хонаҳоро сафед карда наметавонанд. Агар ин проблема бошад, биёед рафиқони мӯҳтарам Ю. П. Зацаринный ва Р. Ғ. Ғафуров онро ба зудӣ ҳал намоем.

Дуюм, ҳангоме ба маҳалҳо меравем, зарур аст, ки ба масъалаи тарбияи кӯдакон бештар аҳамият диҳем. Наход имконият надошта бошем, ки барои мактаббачагон столу стул харем. Лозим аст, ки ба беҳтаршавии ҳолати санитарии ҳавлиҳо ҳарчӣ зиёдтар диққат диҳем. Агар кружокҳои хонадорӣ ташкил дода, дар онҳо аз рӯи масъалаи маданияти хӯрокхӯрӣ, тарбияи кӯдакон лекцияҳо мехондем, аз манфиат холӣ намебуд.

Ва дар охир, фақат боиси ҳайрат аст, ки бисьёр нотиқони имрӯзаи атрофи «мизи мудаввар» ба сабабҳои объективию субъективии зиёде такья мекарданд. Мо ҳамаи инро барои кӣ мегӯем? Кӣ ин масъалаҳоро бояд ҳал кунад? Вазорату идораҳо. Агар душвориҳо пайдо шаванд, масъалаҳоро барои ҳал намудан ба ҳукумати республика пешниҳод бояд кард. Сабабҷӯӣ будан нашояд, роҳҳои ҳалли проблемаҳои иҷтимоиро пайваста ҷустуҷӯ кардан зарур аст. Вазорату идораҳоро лозим аст, ки барои дигаргунсозиҳои куллӣ дар қишлоқ, баланд бардоштани маданияти маишати сокинони деҳот камари ҳимматро сахттар банданд. Ҳоло бошад, қарорҳои сессияи панҷум оиди ин масъала суст ба иҷро мерасанд. Агар мо муносибатамонро ба ин масъала тағьир надиҳем, бисьёр нақшаҳоямон дар рӯи коғаз мемонанд. Ба ин бояд ҳаргиз роҳ надод ва, алалхусус, ҳангоме ки ба бозсозии тамоми соҳаҳои ҳаётамон оғоз кардаем.

Ҳоло бисьёр муҳим аст, ки ҳар як вазорату идора мувофиқи Роҳҳои асосии тезонидани дигаргунсозии деҳот, ки онро Совети Олии РСС Тоҷикистон маъқул донистааст, планҳои комплексии соҳавии худро дар бобати дигаргунсозии деҳот ва баландшавии сатҳи маданияти маишат тартиб диҳад.

Дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС чунин қайд шудааст: ба иҷро нарасонидани планҳои сохтмони манзил ва объектҳои иҷтимоӣ-маданӣ авфнопазир аст ва ягон сабабе дар ин ҷода ба инобат гирифта намешавад. Фактҳои ба иҷро нарасидани супоришҳо бояд сари вақт ошкор карда шаванд, айбдорони ба ҷо наовардани ин супоришҳо бояд ба масъулият кашида шаванд.

# МОҲИЯТИ ЯК АҚИДАИ ҚОЛАБӢ

**Р. МИРЗОЕВ,**
*доктори илми иқтисодӣ*
**И. ГУРШУМОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*



ДАР шароите, ки барои татбиқи амалии концепцияи бозсозӣ ва тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ тадбирҳо муайян карда мешаванд, як қатор проблемаҳои дорои решаҳои амиқ бо ҷиддияти махсус арзи вуҷуд намуданд. Яке аз ин гуна проблемаҳо дар Тоҷикистон ва инчунин дар тамоми ноҳияи Осиёи Миёна бо кор пурра ва самарабахш таъмин намудани ресурсҳои меҳнатӣ мебошад.

Суботкорие, ки дар истеъмоли истилоҳи «ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд» дар адабиёт зоҳир мешавад, — дар ин бобат зикри баҳс дар мавзӯи «Хусусиятҳои гузаронидани иқтисодиёти ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд ба роҳи тараққии бештар интенсивӣ» кофист, ки материалҳои он дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон» васеъ инъикос ёфтанд, — моро водор месозад баъзе нуктаҳои назарияи марксистӣ-ленииниро доир ба проблемаҳои барзиёднуфусӣ ва қувваи коргарии барзиёд ёдовар шуда, мулоҳизоти худро оид ба ин масъала баён кунем.

Аз рӯи ақидаи мо, **фақат он ноҳияро ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд метавон шумурд, ки дар он ресурсҳои табиӣ-иқлимӣ ва шароити дигар бо техника ва технологияи мавҷудаи истеҳсолот наметавонанд фаъолияти ҳаётии қисми муайяни аҳолӣ ва ресурсҳои меҳнатиро таъмин намоянд.** Ин боиси ба вуҷуд омадани барзиёдии мутлақи аҳолӣ мегардад.

«Аҳолии барзиёд,—навишта буд В. И. Ленин, — ки худ, бешубҳа, зиддият буда (дар баробари истеҳсолоти барзиёд ва истеъмоли барзиёд), натиҷаи зарурии ғункунии капиталистӣ мебошад, дар айни замон *қисми таркибии зарурии механизми капиталистӣ аст»* (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 2, саҳ. 183).

Қ. Маркс хусусияти токапиталистӣ ва капиталистии барзиёднуфусиро аз ҳам фарқ мекард. Ӯ ифодаи «аҳолии барзиёд»-ро фақат нисбати қувваи коргарӣ истеъмол менамуд. Таносуби байни меҳнати

зарурӣ ва изофиро баррасӣ намуда, Маркс қайд менамуд, ки дар ин сурат як қисми меҳнати зарурӣ зиёдатӣ мешавад ва бинобар ин худи қувваи коргарӣ қисми зиёдатии аҳолии коргари зарурӣ мебошад. Дар натиҷа «... ҳиссаи меҳнати кироя, ки капитал кор мефармояд, аз рӯи зарурат бояд мунтазам кам шавад, яъне як қисми ин қувваи коргарӣ бояд аз рӯи зарурат зиёдатӣ гардад, чунки барои иҷрои миқдори муайяни меҳнати изофӣ, ки барои он пештар тамоми миқдори қувваи коргарии мавҷуда лозим буд, акнун қисме аз он кифоят мекунад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 46, қ. II, саҳ. 107).

Дар шароити социализм ба моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот пурра аз кор таъмин будани аҳолӣ хос аст, ки ин ба мақсадҳои баландшавии дараҷаи некӯаҳволӣ ва инкишофи ҳамаҷонибаи ҳар як иштироккунандаи истеҳсолот мувофиқ буда, маънои онро дорад, ки барзиёднуфусӣ дар ҳар гуна шакли он ва пеш аз ҳама бекорӣ ҳамчун барзиёднуфусӣ дар нисбати воситаҳои истеҳсолот аз имкон берун аст. Аз ин бармеояд, ки **нуктаҳои концепцияи «қувваи коргарии барзиёд» мухолифи қонуни социалистии барзиёднуфусӣ мебошад.**

Конституцияи СССР на фақат ҳуқуқи меҳнат карданро таъмин менамояд, инчунин барои интихоби кор мувофиқи истеъдод, қобилият, маълумот, тайёрии касбӣ бо назардошти хусусиятҳои гурӯҳҳои ҷудогонаи иҷтимоӣ-демографии аҳолӣ имконият медиҳад. Ин нуктаҳо дар таҳрири нави Программаи КПСС низ инъикос ёфтаанд.

Саволе ба миён меояд: пас дар республика, хусусан дар деҳот, мавҷуд будани ресурсҳои озоди меҳнатиро чӣ гуна маънидод кардан мумкин аст, дар сурате ки дар соҳаҳои индустриалӣ ба онҳо талаботи муайяни вуҷуд дорад?

Ресурсҳои озоди меҳнатӣ дар амал қувваи коргарӣ шуда наметавонанд, аввало, аз сабаби нокомил будани структураи территориявӣ-соҳавии хоҷагии халқи республика, сониян, аз сабаби инкишоф наёфтани инфраструктураи социалӣ.

Масъалаи «қувваи коргарии барзиёд»-ро аз нуқтаи назари дигар дида мебароем. Оё ҳиссаи калони одамони ба кори хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғул меъёри «қувваи коргарии барзиёд» шуда метавонад? Мувофиқи маълумоти мавҷуда, зиёда аз 95 фоизи занон бо кори хона ва хоҷагии шахсӣ машғуланд. Вале аз онҳо кӣ барои ҷалб намудан ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ захира аст? Дар асоси структураи синну сол занони аз 16 то 39-соларо мадди назар мегирем. Дар шумораи умумии занони дар хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғул онҳо 63 фоизро ташкил медиҳанд. Дар айни замон бояд онро ба ҳисоб гирифт, ки қариб 64 фоизи ҳамаи занони машғули ин соҳа дорои маълумоти поёнтар аз миёна мебошанд.

Ба ҳамин тариқ, агар занони аз 16 то 39-солаи дорои маълумоти миёна ва баландтар аз онро[1] ҷудо кунем, аз рӯи ҳисоби мо, шумораи онҳо ҳамчун ресурси ҳақиқӣ дар ҷумлаи тамоми занон 110 ҳазор нафарро ташкил медиҳад. Зимнан бояд дар назар дошт, ки беш аз се ду ҳиссаи занони бо кори хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғул заноне мебошанд, ки бачагони на калонтар аз 16-сола доранд. Аз онҳо беш аз 65 фоизашон бо тарбияи сето ва зиёдтар фарзанд машғуланд, ки дутои онҳо кӯдакони синни томактабӣ мебошанд. 24 фоизи занон бо тарбияи кӯдакони то якунимсола машғуланд, яъне корҳои хона ва хоҷагии ёрирасони шахсии худро иҷро мекунанд, чунки барои онҳо ҳуқуқи машғул шудан бо тарбияи кӯдак дода шудааст. Табиист, ки саволе ба миён меояд: оё ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани

[1]. Корҳои асосии разряди 1-ро коргароне иҷро мекунанд, ки маълумоти онҳо аз синфи 8-ум поён нест. Ин дараҷаи маълумот барои коргароне, ки бо кори оддӣ машғуланд, маълумоти аз ҷиҳати ҷамъиятӣ зарур ба шумор меравад. Дар шароити вусъати прогресси илму техникӣ ин дараҷа, бешубҳа, бояд баландтар бошад, бинобар ин мо занони маълумоташон баландтарро аз маълумоти миёнаи умумӣ сар карда ба назар мегирем.

ҳамаи занои маънӣ дорад? Агар ба ин савол ҷавоби манфӣ дода шавад, пас 75 фоизи заноне, ки кӯдакони то синни 6-сола доранд, барои дар муассисаҳои томактабӣ ҷойгир кардани қариб 352 ҳазор кӯдаки худ эҳтиёҷманд мешаванд, ки барои ин қариб 1 миллиард сӯм маблағгузорӣ лозим меояд. Қариб 40 ҳазор нафари ин занон ба муассисаҳои томактабӣ ба кор ҷалб шуда метавонанд. Барои қисми боқимондаи онҳо дар дигар соҳаҳои хоҷагии халқ тайёр намудани ҷои кор лозим аст. Барои ин дар асоси арзиши миёнаи як ҷои кор 5—6 миллиард сӯм маблағгузорӣ зарур аст. Ба ин хароҷот боз он хароҷотро зам кардан лозим аст, ки бо баланд бардоштани савияи маълумот ва касбу ихтисос вобастагӣ дорад.

Ба ақидаи мо, он занонеро ба ресурсҳои эҳтимолии меҳнатӣ нисбат додан мумкин аст, ки на бештар аз се фарзанд дошта, маълумоташон аз миёна поён нест ва дар синну соли авҷи фаъолияти меҳнатӣ мебошанд. Дар як қатор мамлакатҳо, масалан, дар Венгрия, модароне, ки барои нигоҳубини кӯдак ёрдампулӣ мегиранд, дар маълумотҳои статистикӣ ҳамчун занони дар хоҷагии халқ коркунанда ба ҳисоб гирифта мешаванд. Ба фикри мо, дар мамлакатамон занони бо тарбияи ду ва аз ин зиёдтар кӯдак машғулро ба ҷумлаи занони дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ коркунанда дохил кардан лозим аст, чунки онҳо бисьёре аз он вазифаҳоеро иҷро мекунанд, ки занони дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул анҷом медиҳанд (масалан, мураббиёни боғчаҳои кӯдакон). Ҳамин тавр, шумораи умумии заноне, ки онҳоро бо назардошти омилҳои мазкур ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардан мумкин аст, қариб 120 ҳазор нафарро ташкил медиҳад. Агар ба назар гирифта шавад, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум вазифаи гузаштан ба режими кори дусменагӣ иҷро карда, як қатор тадбирҳои дигаре, ки бо тараққии истеҳсолоти меҳнатталаб, маҷмӯи корҳои азхуд намудани территорияҳои кӯҳӣ ва домани кӯҳӣ вобастагӣ доранд, гузаронида мешаванд, он гоҳ ба мо ресурсҳои меҳнатӣ нарасиданашон мумкин.

Ба ҳамин тариқ, шумораи (ё вазни қиёсии синну соли қобили меҳнати) **занонеро, ки дар хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғуланд меъёри «қувваи коргарии барзиёд» шумурдан нодуруст аст.**

Ба зарурати ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани мардони бо кори рӯзғор ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғул бошад, мо ҳеҷ шубҳа надорем. Бар илова, ҳиссаи онҳо нисбат ба ҳамаи онҳое, ки дар ин категорияи хоҷагӣ машғуланд, хеле кам, яъне андаке беш аз 4 фоизро ташкил медиҳад. Қисми зиёди мардон ба сабабҳои объективӣ дар кори хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғуланд. Душвории ҳалли масъалаи ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани мардон дар он аст, ки дар деҳот, ки аксарияти мардон дар он ҷо зиндагӣ мекунанд, ҷои холии кор вуҷуд надорад ва соҳаи меҳнат фақат бо истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ маҳдуд мешавад. Шаҳрҳо, ки дар он ҷо миқдори ками ҷои холии кор барои **меҳнати баландихтисос** мавҷуд аст, барои қабули муҳоҷирони эҳтимолии деҳотӣ омода нестанд. Ҳоло аз истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ 200—250 ҳазор нафарро озод кардан мумкин аст. Дар сурати ба шаҳрҳо омадани онҳо проблемаи манзил ба вуҷуд меояд, ки барои таъмини онҳо ба майдони умумии 8880—11100 ҳазор метри мураббаъ биноҳои истиқоматӣ сохтан лозим аст ва ин 1776—2200 миллион сӯм маблағгузориро талаб мекунад. Ба ин боз хароҷоти сохтмони муассисаҳои томактабӣ, мактабҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва дигар объектҳои инфраструктураи иҷтимоӣ, инчунин ташкил намудани ҷойҳои нави корро илова кардан лозим аст. Зимнан, талафҳои калонеро фаромӯш кардан лозим нест, ки онҳо назар ба маблағе, ки барои муҳоҷиркунӣ зарур аст, бештар хоҳанд буд. Инҳо на фақат талафҳои иқтисодӣ, балки иҷтимоӣ ва психологӣ низ мебошанд. Ба ақидаи мо, ин вазифаро ба шарте иҷро кардан мумкин аст,

ки номутаносибӣ дар тараққии структураи территориявӣ — соҳавии хоҷагии халқ аз байн бурда шавад.

Қайд мекунем, ки хоҷагии хонавода ва хоҷагии ёрирасони шахсиро ҳамчун захираи беохири қувваи коргарии эҳтимолӣ донистан лозим нест. Зарурат ва имконияти мавҷудияти он бо хусусиятҳои объективии иқтисодии тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда ба миён омадааст. Ғайр аз ин хоҷагии ёрирасони шахсӣ зиёда аз сеяки гӯшт, қариб нисфи шир, сабзавот, миқдори зиёди мева, ангур ва маҳсулоти дигарро ба бозори колхозии республика медиҳад. Тараққии хоҷагии халқ, албатта, машғулиятро дар ин соҳа кам мекунад, вале ба гумон аст, ки онро барҳам диҳад.

Агар ҳолатҳои мазкур ба эътибор гирифта нашаванд, боз муддати дуру дарозе дар банди хаёлҳои хом дар бораи барзиёдии ресурсҳои меҳнатии Осиёи Миёна мондан мумкин аст.

К. Маркс дар «Капитал» аҳамият ва моҳияти истилоҳоти дурустро таъкид менамояд. Ба назар чунин мерасад, ки ноҳияи «қувваи коргариаш барзиёд» ё ноҳияи «аз қувваи коргарӣ таъмин» гуфтан чӣ аҳамияте дорад, охир аз иваз намудани истилоҳ вазъият тағйир намеёбад. Вале ин фақат дар назари аввал ҳамин тавр аст. Мо кӯшиш менамоем нишон диҳем, ки «саҳв дар истилоҳот» боиси чӣ мешавад.

Бисьёр олимони иқтисодшинос концепцияи «қувваи коргарии барзиёд»-ро ба асос гирифта, моили роҳи тараққии экстенсивии иқтисодиёти республика дарояндаи наздик мебошанд. Нодурустии чунин ақида дар он аст, ки васеъ кардани майдони истеҳсолот барои муҳайё иамудани ҷойҳои иловагии кор баҳри ҷалби ресурсҳои рӯзафзуни меҳнатӣ ба тараққии экстенсивӣ, яъне бо муҳайё намудани ҷойҳои кор дар асоси техникаи анъанавӣ айният дода мешавад.

Тоҷикистон аз ҷиҳати илмӣ-техникӣ ва техникӣ-иқтисодӣ аз дараҷаи истеҳсолоти умумииттифоқӣ ақиб мемонад. Дар шароити сиёсати интенсивӣ ва дар сурати таҷдиди техникӣ дар як қатор соҳаҳо ресурсҳои меҳнатӣ озод хоҳанд шуд. Пас, на фақат суръати афзоиши миқдори ресурсҳои меҳнатӣ, балки прогресси техника низ зиёд кардани ҳаҷми сохтмони нави асосиро дар республика тақозо мекунанд. Хусусияти асосии сиёсати инвестиционии типи интенсивӣ низ аз ҳамин ҷост. Бинобар ин дар республика муддати муайян нигоҳ доштани суръати нисбатан баланди маблағгузорӣ барои сохтмони нав зарур аст. Вале дар айни замон сухан на дар бораи тараққии экстенсивӣ, балки дар бораи тараққии истеҳсолот дар асоси техника ва технологияи сифатан нави баландмаҳсул меравад, ки он ба намунаҳои беҳтарини ватанӣ ва ҷаҳонӣ баробар бошад.

Концепцияи дигари барҳам додани барзиёдии қувваи коргарӣ муҳоҷир намудани аҳолӣ ба минтақаҳои қувваи коргариашон нокифоя мебошад, ки тарафдорони он ба хориҷ аз ҳудуди Осиёи Миёна фиристодани на камтар аз 7 миллион нафарро (ҳар сол 450 ҳазор кас) тавсия мекунанд. Ин аҳолии якҷоягирифташудаи Тоҷикистон ва Қирғизистонро ташкил медиҳад. Зимнан, пасгаштани муҳоҷирон низ дар назар дошта мешавад, яъне онҳо баъд аз муддате кор кардан метавонанд ба маҳалҳои худ баргарданд. Барои исботи номатлуб будани ин ақида мисоли зеринро меоварем. Бо хонаву ҷой таъмин намудани як нафар дар шароити Шимоли Дур 25 ҳазор сӯм масраф талаб мекунад; бо назардошти аҳли оила ин маблағ 2—3 маротиба меафзояд. Аҳли оилаи муҳоҷироне, ки аз Осиёи Миёна мераванд, назар ба аҳли оилаи муҳоҷирони қисми европоии мамлакатамон ба ҳисоби миёна 1,5—2 баробар зиёд аст. Бинобар ин маблағе, ки барои бо хонаю ҷой таъмин намудани аввалиҳо сарф мешавад, 4—5 баробар зиёд хоҳад буд. Ҳамин тавр, камаш 700 миллиард сӯм сарф кардан зарур аст. Зимнан, онро ҳам дар хотир бояд дошт, ки як қисми муҳоҷирон бар-

мегарданд ва маблағи мазкур зиёд мешавад. Аммо оё талафоти иҷтимоӣ, психологиро ҳисоб кардан мумкин аст? Вале қайд мекунем, ки мо на дар бораи ғайриимкон будани муҳоҷиркунии як қисми ресурсҳои меҳнатӣ ба ноҳияҳои қувваи коргариашон нокифоя, балки дар бораи муносибати оқилона ва бомулоҳиза нисбат ба ҳалли масъалаҳои муҳоҷиркунӣ сухан меронем.

Барзиёдии қувваи коргариро дар республикаҳои Осиёи Миёна бо баланд будани дараҷаи таваллуд асоснок карданӣ мешаванд. Шахсе, ки аз демография дур аст, дар бораи такрористеҳсоли аҳолӣ аз рӯи коэффициенти афзоиши табиӣ, ки дар ин ҷо воқеан ҳам баландтарин дар мамлакат аст, муҳокима меронад. Вале тасаввури бештар дақиқро дар бораи дараҷаи таваллуд коэффициенти синнусолӣ ва таваллуди умумӣ медиҳад. Таҳлили онҳо нишон медиҳад, ки дараҷаи таваллуд дар республика паст мешавад ва ин тамоюл устувор мебошад.

Моҳи марти соли ҷорӣ дар Душанбе мубоҳиса бахшида ба масъалаҳои баплангирии оила барпо гардид. Дар ҷӯшу хурӯши мубоҳиса иштирокчиёни он аксаран натиҷаро ҳамчун сабаб, субъективиро ҳамчун объективӣ вонамуд мекарданд, имконияти профилактикаи санитарӣ ва умуман баплангирии оила дар фаҳмиши тиббӣ-биологии он, ки бо проблемаҳои иҷтимоӣ вобаста карда нашудааст, идеализация карда мешуд.

Ба фикри мо, ба мушкил гардидани фаҳмиши проблемаи солимгардонии модарон ва кӯдакон дар республика муносибати шитобкоронаи баъзе ҷамъиятшиносон боис шуд. Онҳо фикри бюрократонаро дар бораи он ки ақибмонии дараҷаи иҷтимоӣ-иқтисодии республика оқибати дараҷаи баланди таваллуд аст, аз ҷиҳати назариявӣ асоснок карданӣ шуданд ва бинобар ин проблемаи баплангирии оиларо ҳамчун воситаи паст кардани дараҷаи таваллуд ба миён гузоштанд, ки гӯё ин дараҷаи баланди таваллуд ба тараққии иҷтимоӣ-иқтисодии республика ва ҳатто ба қонунҳои иқтисодии социализм фишор меовардааст.

Ҳамин тавр, гузориши проблемаи солимгардонии модарон ва кӯдакон бо роҳи ба вуҷуд овардани базаи дахлдори моддӣ-техникӣ ва иҷтимоӣ-иқтисодӣ дар асоси қатъиян барҳам додани усули истифода аз «маблағи боқимонда» барои объектҳои нигаҳдории тандурустӣ, маориф ва маданият бо даъватҳои баплангирии оила иваз карда шуд. Аз тарафи дигар, чунин таҳриф кардани проблема аксуламали пур аз эҳсосотро ба амал овард, ки он бе каҷравиҳо набуд. Бинобар ин такрор мекунем: моҳияти ин проблемаи ниҳоят тезу тунди республикаро пеш аз ҳама аз мавқеи методологияи марксистӣ-ленинӣ «аз муносибатҳои истеҳсолӣ берун ба ягон нукта муроҷиат накарда...» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 1, саҳ. 147) тавзеҳ кардан лозим аст.

Ба ин муносибат бояд бо камоли вазоҳат зикр намуд, ки зиддиятҳои дар республика бавуҷудомадаро бо «вазъияти мураккаби демографӣ» алоқаманд накарда, балки ҳамчун оқибати усулҳои фармонфармоию маъмурии идоракунӣ ва планкашии соф соҳавӣ баррасӣ намудан лозим аст.

Ба ақидаи мо, зиддиятҳои амиқи байни имкониятҳои эҳтимолии республика ва истифодаи ғайриқаноатбахши онҳоро набояд бо истинод ба «мураккабии» вазъияти демографӣ иваз намуд, чунки ин хатари ҷустуҷӯ намудани роҳҳои сабуки ҳалли проблемаҳоро дорост.

Вале эътирофи аз ҷиҳати назарӣ беасос будани истилоҳи «Ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд» проблемаи хусусиятҳои интенсивонии истеҳсолотро дар минтақаҳои дорои процессҳои фаъоли демографӣ аз байн мебарад? Не. Аввало, ин ҷо вазифаи баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ ба сабаби зиёд будани арзиши такрористеҳсоли қувваи коргарӣ, ки бо дараҷаи баланди вазни қиёсии аҳо-

лии туфайлихӯр вобаста аст, тезу тунд истодааст. Қисми зиёди ин аҳолӣ аз ҳисоби хоҷагии ёрирасони шахсӣ зиндагӣ мекунад.

Дуюм, саволе ба миён меояд, ки чӣ тавр дар вазъияти мавҷуда проблемаи ниҳоят тезу тунди иҷтимоӣ—муҳофиза кардани қисми бештари ҷавонзанонро аз бори вазнини сербачагии ғайриоддӣ бо усулҳои иқтисодӣ бояд ҳал намуд? Ягона ҷавоби ин он аст, ки сохтмони иҷтимоӣ-маданиро дар деҳот тезонидан лозим, ки он барои ҷойгир намудани шабакаи васеи истеҳсолоти интенсивии ба ҳам алоқаманд, ки ба меҳнати занон асос ёфта бошад, бояд заминаи иҷтимоӣ муҳайё гардонад.

Сеюм, ақибмонии республикаҳои Осиёи Миёна, хусусан Тоҷикистон, дар сохтмони иҷтимоӣ-маданӣ, дар навбати аввал талаб мекунад, ки интенсивонии тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда бояд аз ҷиҳати иҷтимоӣ самарабахш бошад. Бо мақсади дарёфти маблағи иловагӣ барои сохтмони иҷтимоӣ-маданин миқёсан васеъ программаҳои ҳамаҷонибаи тараққӣ ва интенсивонии қувваҳои истеҳсолкунандаи республикаҳои Осиёи Миёнаро тартиб додан зарур аст.

Чорум, аз яккаҳироат будани пахта даст кашида, сиёсати тараққӣ додани хоҷагии қишлоқи бисёрсоҳаро пеш гирифтан лозим. Диққати асосӣ бояд ба тараққии соҳаҳои хӯрокворӣ ва комплекси агросаноатии равияи хӯрокворни минтақаи кӯҳистон нигаронида шавад.

Панҷум, куллан аз нав сохтани худи комплекси пахтакорӣ зарур аст. Дар Тоҷикистон бояд майдонҳои кишти пахта мунтазам кам карда, ҳаҷми ҳозираи ба давлат супурдани пахта аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокӣ ва пешрафти структурӣ ба нафъи навъҳои пахтаи маҳиннах нигоҳ дошта, комплекси бофандагӣ дар заминаи техника ва технологияи олӣ ва ташкили истеҳсолот босуръат тараққӣ дода шавад.

Чунинанд роҳҳои асосии бо кор пурра ва самаранок таъминкунӣ дар шароити ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд.

# ДАР АСОСИ ҲИСОБИ ХОҶАГИИ ТЕРРИТОРИЯВӢ

**Р. БОБОҶОНОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

МУБОҲИСА дар мавзӯи «Хусусиятҳои асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёти ноҳияи қувваи коргариаш фаровон», ки бо ташаббуси Институти иқтисодиёти Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон баргузор гардид, ба фикри мо, вазифаи худро пурра иҷро кард. Вай на фақат мавқеи умумиро дар муайян кардани роҳҳои тараққии иқтисодиёти республика, балки зарурати таҳлили минбаъдаи муфассали ин ё он ҷиҳати тараққиёти иҷтимоию иқтисодии Тоҷикистонро низ ошкор намуд. Чунон ки мубоҳиса нишон дод, аксарияти иштирокчиён моҳияти масъаларо (вай хоҳ ба роҳи интенсивии тараққиёт дахл дошта бошад, хоҳ ба экстенсивӣ, таносуби ду омили истеҳсолот ва ғайра) як хел мефаҳманд: дар ноҳия ресурсҳои меҳнатие ҳастанд, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул намебошанд ва онҳоро ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб кардан зарур аст. Зимнан, ҳама розианд, ки инро на фақат барои пурратар ба кор ҷалб

намудани аҳолии қобили меҳнат, балки барои он ҳам бояд кард, ки дар асоси ҳисоби хоҷагии территориявӣ (худтаъминкунӣ ва худмаблағҷудокунии ноҳия) ҳиссаи республика дар комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат афзун гардонда шавад.

Муҳимии масъалаҳои ҳалшавандаро як қатор омилҳо нишон медиҳанд: аз дараҷаи афзоиши ҷойҳои нави кор 30—40 фоиз зиёд будани афзоиши ресурсҳои меҳнатӣ, муттасил паст шудани суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ба сабаби зиёдшавии вазни қиёсии одамони дар ин соҳа машғулбуда; зиёд будани вазни қиёсии аҳолии қобили меҳнат (тақрибан 25—28 фоиз), ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунад.

Ба ин муносибат, албатта, масъалаи дар ноҳия барпо намудани миқдори муайяни ҷойҳои нави кор дар мадди аввал меистад. Зимнан, вай натиҷаи амалияи планкашии маблағгузории асосӣ бе назардошти на фақат ба ҳам пайвастани манфиатҳои территориявӣ ва соҳавӣ, балки зарурати ба ҷо овардани талаботи қонуни объективии иқтисодии мувофиқати омилҳои истеҳсолот чи аз ҷиҳати миқдор ва чи аз ҷиҳати сифат мебошад. Дар айни ҳол барпо кардани ҷойҳои нави кор ҳаргиз маънои афзалан роҳи экстенсивии тараққиётро надорад.

Ҳангоми барпо намудани ҷойҳои нави кор мувофиқати онҳо ба шумораи аҳолии қобили меҳнат, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ шуғл намеварзад, набояд мутлақ бошад. Сухан бояд пеш аз ҳама дар бораи имконияти ҷалб намудани ресурсҳои воқеии меҳнатӣ ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ (ҳамчун қисми таркибии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба маънои васеи ин сухан, ки аз ин ҷиҳат мо бо фикри Р. Қ. Раҳимов розием) равад. Зимнан, мо ресурсҳои воқеии меҳнатӣ гуфта на ҳамон шумораи аҳолии қобили меҳнатро дар назар дорем, ки аз рӯи балканси ресурсҳои меҳнатӣ одамони бо кори рӯзгор ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғул ҳисоб меёбанд, балки ҳамон шумораи аҳолиро, ки дар сурати барпо намудани маҷмӯи заминаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ба соҳаи меҳнати ба ҷамъият фоиданок ҷалб шуданаш мумкин аст.

Мо дар бораи ҷойҳои холии кор, ки дар баъзе соҳаҳои хоҷагии халқи республика ҳастанд, муфассал таваққуф намекунем. Проблемаи мазкур хусусияти дигар дорад. Вай аз сифати номувофиқ будани омилҳои истеҳсолот иборат буда, бояд бо роҳи баланд бардоштани дараҷаи касбу ихтисоси кадрҳо ҳал карда шавад. Ба замми ин ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштани тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ боиси ба таври оммавӣ озод шудани қувваи коргарӣ, аз ҷумла, мутахассисон мегардад. Ҳатто дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, ки соҳаи асосии қувваи коргариталаби хоҷагии халқи республика мебошад, васеъ ба кор бурдани пудрати иҷоравию оилавӣ, механиконӣ ва автоматонии процессҳои истеҳсолот бояд сабабгори озод шудани миқдори зиёди қувваи коргарӣ гардад (дар соҳаи пахтакории республика аллакай шумораи аз норма зиёд қариб 50 ҳазор касро ташкил медиҳад). Бо вуҷуди он ки фақат дар сохтмон бештар аз 13 ҳазор ҷои холии кор ҳасту бояд кори 2—3-сменагӣ таъмин карда шавад, бо назардошти ресурсҳои меҳнатии мавҷуда қувваи коргарии озодшавандаро ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ пурра ҷалб кардан мумкин нест.

Дар бораи зиёд шудани сменаи кори таҷҳизот бошад, пас набояд чунин пиндошт, ки вай дармонгари ҳамаи дардҳост. Дар воқеъ, афзун гардондани коэффициенти сменагии кори таҷҳизот барои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани як қисми ресурсҳои меҳнатӣ мусоидат карда метавонад. Вале барои ин чандин баробар зиёд ашёи хом (худи ҳамон пахта, чарм, пашм) лозим мешавад, ки онро ҳозир барои коркард ба қисми европоии мамлакат мекашонанд. Пас, зарур аст, ки ашёи хом ба тарзи дигар тақсим карда, ба ҷойгиронии корхонаҳои дахлдор тасҳеҳ дароварда шавад. Ин проблемаи хеле мураккаб буда,

барои ҳалли он вақт лозим аст. Вале азбаски истифодаи таҷҳизот дар ду смена ва аз ин зиёд қонуниятиᅠобъективӣ мебошад, имконияти тараққӣ додани корхонаҳоеро омӯхтан зарур аст, ки бо ашёи хоми маҳаллӣ кор мекунанд ва маҳсулоти ниҳоӣ мебароранд.

Дар асоси талаботи қонуни мувофиқати омилҳои истеҳсолот чунин хулоса баровардан мумкин аст, ки **қувваи коргариаш фаровон ноҳия не, балки баъзе соҳаҳои хоҷагии халқи ноҳия (аз ҷумла хоҷагии қишлоқ ва саноати сабук) мебошад.** Вале корхонаҳои ин соҳаҳо, ҳарчанд асосан бо қувваи коргарии территорияи мазкур таъмин карда шаванд ҳам, бояд тараққиёти иҷтимоию иқтисодии на фақат ноҳия, балки умуман мамлакатро низ таъмин кунанд. Бинобар ин дар рӯзнома масъалаи ба роҳи асосан интенсивии тараққиёт гузаронидани соҳаҳо ва иқтисодиёти тамоми ноҳия гузошта шудааст, ки ин барои ба амал баровардани стратегияи тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар шароити прогресси илму техника махсусан муҳим аст.

**Ба фикри мо, сабаби асосии мавҷудияти ресурсҳои меҳнатии барзиёд номукаммалии механизми хоҷагидорӣ ва ноқисии назарияву амалияи планкашӣ мебошад,** ки ин дар съезди XXVII партия ва Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС муфассал таҳлил шуда буд. Ин камбудиҳои ҷиддӣ махсусан дар РСС Тоҷикистон барин ноҳияи дорои шароити хоси таҷдиди аҳолӣ зоҳир гардиданд, ки планкашии территориявӣ ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда асосан ба манфиати соҳаҳо (ва на танҳо соҳаҳои тобеи республикавӣ) ба амал бароварда мешуд. Тараққии иқтисодиёти мо дар шароити нави хоҷагидорӣ аз рӯи план тақсим намудани тамоми хелҳои ресурсҳоро тақозо дорад, зимнан, на фақат ресурсҳои барзиёд, балки ресурсҳои камчин ҳам (ин ҷо проблемаҳо бештаранд — масалан, сиёсати маблағгузории асосӣ).

Илова бар ин, бисьёр иқтисодчиён аз хусуси таъмини шуғли самараноки ресурсҳои меҳнатии республика сухан ронда, зарурати ягонагии узвии ду роҳ — истифодаи ресурсҳоро дар худи республика ва тавзеъи онҳоро берун аз худуди вай эътироф мекунанд. Барои ин захираҳо мавҷуданд. Инкишофи танҳо соҳаи иҷтимоии республика имкон медиҳад, ки ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ боз бештар аз 430 ҳазор кас ҷалб карда шавад. Ин далел нишон медиҳад, ки **проблемаи ба роҳи асосан интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёти ноҳияи қувваи коргариаш фаровонро дар асоси ҳисоби хоҷагии территориявӣ дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат ҳал кардан лозим ва мумкин аст.**

# МӮҶИБИ МУЛОҲИЗА

**З. СИРОҶИДДИНОВА,**
*аспиранти Институти тадқиқоти илмии меҳнати Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ*

ЯКЕ АЗ нишондиҳандаҳои асосии сатҳи интенсификация дараҷаи ба кор бурда шудани техника ва технологияи пешқадам дар истеҳсолот мебошад, ки ин мувофиқан дараҷаи баланд ва хушсифаттари тайёр намудани коргарони баландихтисосро тақозо дорад. Ба ин муносибат масъалаи тайёр кардани кадрҳои баландихтисоси коргарӣ барои республика ҳамчун масъалаи мубоҳисавӣ боқӣ мемонад.

Ҳозир дар 83 омӯзишгоҳи касбҳои техникии республика аз рӯи 156 касб коргар тайёр карда мешавад. Ҳар сол омӯзишгоҳҳои мазкурро қариб 23—24 ҳазор нафар коргарони соҳибихтисос хатм мекунанд. Аммо ин барои қонеъ гардондани талаботи рӯзафзуни соҳаҳои хоҷагии халқ, ки ҳамеша ба кадрҳои баландихтисоси коргарон эҳтиёҷи калон доранд, кифоя нест. Манбаи асосии бо кадрҳо таъмин кардани соҳаҳои хоҷагии халқ ҷавонон мебошанд. Системаи маълумоти касбӣ-техникии республика 14,3 фоизи хатмкунандагони синфҳои 8—10-умро дарбар мегирад, 45 фоизи хонандагон таҳсилро дар синфҳои нӯҳум давом медиҳанд, 8 фоизи хатмкунандагони синфҳои 8—10-ум ба донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсус дохил мешаванд. Хатмкунандагони боқимонда ё бевосита ба истеҳсолот рафта малакаҳои зарурии касбӣ пайдо мекунанд, ё худ сафи одамони машғули кору бори рӯзгор ва хоҷагии шахсии ёрирасонро пурра мекунанд. Дар айни замон қариб дар ҳамаи сохтмонҳои нави республика аз сабаби нарасидани коргарони соҳибихтисоси худӣ қувваи коргарии аз дигар ноҳияҳо омада кор мекунанд. Ҳамаи ин аз зарурати васеъ намудани шабакаи маълумоти касбӣ-техникӣ бо назардошти пешомади соҳаҳои хоҷагии халқи ҳар ноҳия, шаҳр, вилоят ва умуман республика гувоҳӣ медиҳад. Яке аз роҳҳои ҳалли проблемаи тайёр намудани кадрҳои ихтисоснок барои таҳсил ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии дигар республикаҳои иттифоқӣ фиристодани ҷавонони Тоҷикистон мебошад. Вай яке аз шаклҳои ғайрианъанавии аз нав тақсим кардани ресурсҳои меҳнатӣ ҳам шудааст.

Азбаски ноҳияи Осиёи Миёна бо вуҷуди фаровонии қувваи коргариаш барои сифатан ва миқдоран беҳтар тайёр намудани кадрҳои боихтисоси коргарӣ базаи кофии моддӣ, техникӣ ва педагогӣ надорад, чунин ноҳияҳои қувваи коргариашон камчини мамлакат, амсоли РСФСР, республикаҳои Наздибалтика, Украина, ки дар тайёр намудани коргарони соҳибихтисос таҷрибаи калон ва базаи мустаҳками моддию техникӣ доранд, метавонанд ба республикаи мо ёрии калон расонанд ва инчунин проблемаҳои зерини худро ҳал намоянд: омӯзишгоҳҳои касбҳои техникиро мукаммал намуда, соҳаҳои хоҷагии халқи ноҳияҳои қувваи коргариашон камчинро аз ҳисоби хатмкунандагоне пурра гардонанд, ки барои кор кардан дар корхонаҳои базавии маҳалли омӯзишгоҳи хатмкардаашон хоҳиш доранд.

Дар рафти мубоҳиса якчанд кас ба масъалаи тайёр намудани кадрҳои коргарӣ дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии РСФСР ва Украина сатҳӣ дахл кард. Ба ин муносибат мехостем ба масъалаи мазкур муфассалтар таваққуф намоем.

Ҳадафмандии ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии берун аз ҳудуди республика фиристодани ҷавонон баҳснопазир аст. Ин тарзи тайёр намудани кадрҳои боихтисос аз нуқтаи назари иҷтимоӣ имкон медиҳад, ки суръати ҳаракати ҷавонони миллати маҳаллӣ тезонида, сафи синфи коргари миллӣ, инчунин синфи коргари ноҳияҳои қувваи коргариашон камчини мамлакат пурра гардонда шавад. Ин дар кори мустаҳкам намудани дӯстии интернационалии ҷавонони мамлакат, аз ҷиҳати маданӣ ва маънавӣ якдигарро ғанӣ гардондани онҳо роли калон мебозад.

Аммо як қатор лаҳзаҳои манфие вуҷуд дорад, ки самаранокии шакли мазкури тайёр намудани кадрҳо ва аз нав тақсим кардани ресурсҳои меҳнатиро паст мегардонанд. Масалан, набудани тавсияи муфассал дар бораи эҳтиёҷоти иловагии ноҳияҳо, шаҳру вилоятҳои республика ба коргарони соҳибихтисоси касби мушаххас аз ҷумлаи онҳо мебошад. Дар аксари мавридҳо барои таълим гурӯҳҳоро на мувофиқи эҳтиёҷоти хоҷагии халқи республика, балки мувофиқи соҳаҳои омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ташкил медиҳанд. Дар кори касбин-

тихобкунии ҷавонон ҳангоми ташкили гурӯҳҳо, барои таҳсил фиристодани онҳо, бо кор таъмин намудани коргарҷавонони хатмкунандаи омӯзишгоҳҳо низ камбудию нуқсонҳои ҷиддӣ ҷой доранд.

Ҷамъбасти пешакии маводҳои тадқиқоти социологие, ки муаллиф дар байни ҷавонони барои таҳсил ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии берун аз ҳудуди республика (сентябри соли 1986) фиристодашуда, дар байни ҷавонони дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии вилоятҳои Москва ва Ленинград (март-апрели соли 1987), дар байни хатмкунандагони ин омӯзишгоҳҳо (июль-августи соли 1987) гузаронидааст, инчунин материалҳои Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ ва Комитети давлатии республика оид ба маълумоти касбӣ-техникӣ имкон додаанд, ки хулосаҳои зерин бароварда шаванд:

Якум, тайёрии сусти хонандагони мактабҳои деҳоти республика амалан аз рӯи ҳамаи фанҳои программаи мактаб, ғайрикифоя донистан ва баъзан тамоман надонистани забони русӣ, ки таълим дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии мамлакат бо он бурда мешавад, яке аз сабабҳои асосии дараҷаи пасти ҳаракати ҷавонони деҳот мебошад. Ҷавонони миллати маҳаллии деҳот, ки дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии беруи аз ҳудуди республика таҳсил мекунанд, ҳам ҳангоми таълим ва ҳам дар муошират душворӣ мекашанд. Дар натиҷаи ин процесси ба шароит ва муҳити маҳалли таҳсил одат кардани онҳо кашол меёбад. Ин ба сифати тайёр намудани коргарони боихтисос низ таъсири манфӣ мерасонад. Бинобар ин бисьёр хатмкунандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии ба техникумҳо ва донишкадаҳои олии марказӣ дохилшуда таҳсилро дар онҳо давом дода натавонистанд.

Дуюм, нодуруст гузаронидани кори касбинтихобкунӣ ва баъзан ба ҷавонон ахбороти номукаммал додани намояндагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, ки бо мақсади иҷрои плани қабули хонандагон барои омӯзишгоҳҳояшон аз рӯи касбҳои дар байни ҷавонон «эътибор надошта» гурӯҳҳо ташкил мекунанд, ҳам ба сифат ва ҳам ба миқдори тайёр кардани коргарони соҳибихтисос таъсири манфӣ мерасонанд. Яке аз сабабҳои паст будани дараҷаи вобастакунии коргарҷавонон ба корхонаҳои базавӣ аз рӯи касбҳои дар омӯзишгоҳҳо омӯхтаашон низ дар ҳамин аст. Масалан, соли 1986 намояндаи омӯзишгоҳи махсуси касбҳои техникии № 106 шаҳри Ленинград бо мақсади иҷрои плани қабули хонандагон аз рӯи касбҳои бинокорӣ (рангмолӣ, андовагарӣ ва дигарҳо) як гурӯҳ ҷавононро гӯё барои омӯзондани касби челонгари мошинҳои автомобилӣ ва ронанда, яъне аз рӯи касби дар байни ҷавонони республика эътибори калон дошта ташкил намуд. Баъди омадани гурӯҳ ба ҷои таълим ба онҳо хабар доданд, ки омӯзишгоҳи мазкур танҳо бинокоронро тайёр мекунад. Оқибаташ ҳузнангез шуд — бачаҳо барои омӯхтани касби дилхоҳ аз як омӯзишгоҳ ба дигараш мегузаштанд, барои дарьёфт намудани касби дӯстдоштаашон ба шаҳри дигар мерафтанд. Дар ин мобайн вақт беҳуда мерафт, байни коллективи педагогӣ, маъмурият ва ҷавонон муносибати нохуш ба вуҷуд меомад, баъзе бачаҳо ба хонаашон баргаштанд. Чуноне сӯҳбат бо ҷавонони дар омӯзишгоҳ боқимонда нишон дод, гумон аст, ки ягон нафари онҳо баъди хатми омӯзишгоҳ аз рӯи касби омӯхтаашон кор кунанд.

Чунин ҳодиса дар омӯзишгоҳи касбҳои техникии шаҳри Орехово-Зуевои вилояти Москва низ рӯй дод. Ба коллективи педагогӣ муяссар нагардид, ки бачаҳоро ба зарурат ва муҳимии касби бинокорӣ бовар кунонанд. Вазъиятро боз ҳамин чиз мураккаб гардонид, ки маъмурият пешакӣ аз хусуси муҳайё сохтани шароити манзилӣ-маишӣ ғамхорӣ накарда буд, омӯзишгоҳ барои қабули гурӯҳи аз Тоҷикистон рафта омода набуд. Дар натиҷа аз 120 нафар бачагон ҳамагӣ 30 нафарашон монданду халос.

Агар ҳаминро ба назар гирем, ки таълимгирандагону хатмкунандагони ин омӯзишгоҳҳо тарғиботчиёни касбинтихобкунӣ дар байни дӯстон, шиносон, ҳамдеҳагон мебошанд, пас зарари расондаи ин намояндагон аз маслиҳату ахбороти нодуруcташон дар хусуси касбинтихобкунӣ даҳҳо маротиба ҳам афзунтар аст.

Мувофиқи маълумоти шӯъбаи тайёркунии кадрҳо дар истеҳсолоти Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ моҳи маи соли 1986 органҳои директивӣ қарор қабул карда буданд, ки шумораи ҷавонони барои таҳсили берун аз ҳудуди республика фиристодашаванда ду баробар зиёд карда шавад. Госплани республика ба 30 вазорату идора барои 3 ҳазор кас плани иловагӣ фиристода буд. Ҳарчанд ки ба 42 омӯзишгоҳи махсуси касбҳои техникии РСФСР ва Украина 6002 нафар хонанда фиристода шуд, бисьёр вазорату идораҳо ва корхонаҳо плани иловагиро ба эътибор нагирифтанд. Дар натиҷа баъзе вазорату идораҳо ва корхонаҳо (трести сохтмону монтажи Вазорати корҳои дохилӣ, Управленияи роҳи оҳани Осиёи Миёна, Тоҷикматлубот, заводи арматураи ба номи С. Орҷоникидзе, Тоҷиксовхозстрой, заводи «Тоҷиктекстильмаш») бо баҳонаи ба кадрҳо эҳтиёҷ надоштан хатмкунандагони омӯзишгоҳҳоро ба кор қабул накарданд.

Ба муносибати гузаштани корхонаҳо ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ дасти бисьёр коргарони холӣ хоҳад шуд. Бинобар ин вазорату идораҳо аз қабули коргарҷавонони хатмкардаи омӯзишгоҳҳои махсуси касбҳои техникии РСФСР ва Украина ба кор даст мекашанд. Чунончи, Вазорати нақлиёти автомобилии республика ба муносибати ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштанаш 200 нафар хатмкунандагонро ба кор қабул накард. Тоҷикматлубот барои тайёр кардани коргарони баландихтисос дар омӯзишгоҳҳои махсуси касбҳои техникии берун аз ҳудуди республика илтимоснома нафиристод ва чунин изҳор намуд, ки республика аз ҳисоби таълими ҷавонон дар омӯзишгоҳҳои системаи худӣ бо кадрҳо таъмин карда мешавад.

Дар асоси гуфтаҳои боло мо тағьир додани супоришоти берун аз ҳудуди республика барои таҳсил фиристодани ҷавононро ба мақсад мувофиқ мешуморем. Дар шароити нави хоҷагидорӣ барои соҳаи мутахассис тайёр намудани коргарони соҳибихтисос дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ чи дар республика ва чи берун аз ҳудуди он, дар асоси шартномаи байни корхонаҳо ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии РСФСР ва Украина ҳадафманд аст. Таҷрибаи чунин тарзи тайёр кардани кадрҳо мавҷуд аст. Масалан, 13 сол боз омӯзишгоҳи махсуси касбҳои техникии шаҳри Чехови вилояти Москва барои Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб коргарони боихтисос тайёр мекунад. Корхонаҳои базавӣ дар мактабҳои ба шефӣ гирифтаашон кори касбинтихобкуниро ташкил намуда, шумораи зарурии хонандагонро хоста мегиранд. Онҳо бо омӯзишгоҳ робитаи зич муқаррар менамоянд, намояндагони корхонаҳои базавӣ ҳар сари чанд вақт ба омӯзишгоҳ рафта, баробари аз он ҷо баргаштан бо волидони хонандагон мулоқот мекунанд. Хонандагони қобилиятнокро омӯзишгоҳ ба курсҳои шабонаи назди институтҳои полиграфӣ ва политехникӣ мефиристад, ки онҳо дар он ҷо барои дохил шудан ба донишкадаҳои олӣ тайёрӣ мебинанд. Хонандагон таҷрибаи таълимӣ-истеҳсолиро дар комплекси газетаю журналҳо, комбинати полиграфӣ, матбааҳои Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб, яъне бевосита дар коллективҳое мегузаронанд, ки баъди хатми омӯзишгоҳ дар он ҷойҳо кор кардан лозим меояд. Чунин таҷриба дар омӯзишгоҳи махсуси касбҳои техникии № 89 шаҳри Вербилкии вилояти Москва мавҷуд аст. Омӯзишгоҳи мазкур барои заводи чиниворӣ шаҳри Турсунзода коргар тайёр мекунад.

Масъалаи бо кор таъмин кардани хатмкунандагони баъди таҳсил ба республика баргашта низ масъалаи ҳалталаб мебошад. Сабабҳое, ки бо кор таъмин намудани онҳоро мушкил мегардонанд, бисьёранд. Чунончи, ҷавононро барои таҳсил бе назардошти эҳтиёҷот ба кадрҳои коргарони соҳибихтисос ва пешомадҳои тараққиёти соҳаҳои хоҷагии халқи вилоят, шаҳру район мефиристонанд. Аксарияти мутлақи корхонаҳои саноатӣ дар шаҳрҳои калони республика гирд омадаанд. Вале, чунон ки маълум аст, дар шаҳр проблемаи манзил тезу тунд аст, бинобар ин бисьёр вақт ҷавонони маҳалли истиқоматашон аз марказҳои саноатии ноҳияҳо дур баъди хатми омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ маҷбуранд ба ҷои истиқоматии пештара баргашта, касбашонро дигар созанд.

Бисьёр вазорату идораҳо бо омӯзишгоҳҳои РСФСР ва Украина дар бораи тайёр намудани коргарони боихтисос шартнома надоранд. Чунончи, мувофиқи маълумоти солн 1986 ба республика баъди хатми таҳсил 229 нафар коргарҷавонон омаданд, ки аксарияти мутлақи онҳо касби челонгари автомобиль, ронанда ва монтажчии радиоро омӯхта буданд. Ба сабаби набудани супоришномаи вазорату идораҳо ва корхонаҳо ҳамаи онҳо барои мустақилона ба кор даромадан ба ҷои истиқоматашон фиристода шудаанд.

Ҳалли масъалаи ташкил ва назорати ҳатмӣ ба масъалаи бо кор таъмин намудан ва ба шароиту муҳит мувофиқ сохтани хатмкунандагонро мо яке аз вазифаҳои муҳимтарин мешуморем, чунки мувофиқи касби дар омӯзишгоҳ омӯхташуда истифода бурдани онҳо имкон медиҳад, ки самараи иқтисодии шакли мазкури тайёр намудани кадрҳои баландихтисоси коргарӣ муайян карда шавад. Дар айни замон дар аксари вазорату идораҳо ба масъалаи ба ҷои кор омадан ва ба кор фиристода шудани хатмкунандагон назорат карда намешавад.

Бо мақсади дар ҷои мувофиқи тақсимот нигоҳ доштани коргарҷавонон ва кам кардани ҷойивазкунии кадрҳо таҷрибаомӯзии хонандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникиро дар корхонаҳое ба тартиб бояд андохт, ки ин ҷавонон баъди таҳсил дар он ҷойҳо кор мекунанд. Тақсимоти фардии хатмкунандагон ва барои онҳо муқаррар намудани мӯҳлати дусолаи кори ҳатмӣ ва то охири ин мӯҳлат барои аз кор рафтан ҳуқуқ надодан ба мақсад мувофиқ аст. Системаи назорате бояд ташкил карда шавад, ки он ба ҷои кор омадан, мувофиқи касбу ихтисоси омӯхтаашон истифода бурда шудани хатмкунандагон, камолоти касбии онҳоро дар мадди назар дорад.

Яке аз иштирокчиёни мубоҳиса И. Солеҳов дар мақолааш «Умед ба ҷавонон» («Коммунисти Тоҷикистон», № 4, с. 1988) таклиф менамояд, ки барои гузаронидани кори касбинтихобкунӣ дар мактабҳо таҷрибаи мамлакатҳои социалистӣ, аз ҷумла РДГ истифода бурда шавад. Дар ин мамлакатҳо ба гузаронидани кори касбинтихобкунӣ дар байни хонандагон аз синфи шашум шурӯъ менамоянд. Ба назари мо, ба шиносонидани хонандагон бо олами касбу ҳунар дар як вақт бо таълими меҳнат дар мактабҳо, яъне аз синфи чорум шурӯъ кардан зарур аст. Дар баробари ин экскурсияи хонандагонро ба корхонаҳо низ ташкил бояд кард, то ки шогирдон дар бораи ин ё он касб на танҳо аз сухани омӯзгор тасаввурот пайдо кунанд, балки бо чашмони худ дида боварӣ ҳосил намоянд, ки меҳнати коргари дорои ин ё он касб чисту вай дар кадом таҷҳизот кор мекунад. Бо намояндагони касбҳои коргарӣ сӯҳбатҳои мубоҳисавӣ низ ташкил кардан зарур аст. Ҳамаи ин тадбирҳо ба хонандагон имкон медиҳанд, ки ин ё он касбу ҳунарро бошуурона интихоб намоянд. Ҷавони касбро бошуурона интихобкарда бошад, майлу рағбати дӯстону рафиқонашро пайдо кунонда метавонад, яъне вай беҳтарин тарғиботчии касб мешавад.

Масъалаи ба сафи Армияи Советӣ даъват кардани хонандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии берун аз ҳудуди республикаро низ бардоштанием. Ҳангоми гузаронидани тадқиқоти социологӣ дар моҳҳои марту апрели соли 1987, дар рафти пурсиши анкетӣ ва сӯҳбатҳо директорони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникие, ки дар онҳо фиристодагони Тоҷикистон таълим мегиранд, қайд карданд, ки дар кори хушсифат тайёр намудани коргарҷавонони соҳибихтисос ба сафи Армияи Советӣ даъват гардидани хонандагон душвориҳи зиёд ба миён меорад. Чунончи, гурӯҳҳои техникӣ баъди даъвати тирамоҳӣ бештар аз нисф кам мешаванд ва аз ин ҷавонон баъди адои хизмат қариб касе ба омӯзишгоҳ барнамегардад. Пас, маблағи сарфкардаи давлат барои таълими онҳо барабас меравад. Даъвати баҳорӣ бошад, ба хонандагон имкон намедиҳад, ки ҳангоми таҷрибаи истеҳсолӣ донишҳои назариявии пайдокарда ва баъзе малакаҳои амалиро мустаҳкам намоянд. Бинобар ин дуруст мебуд, ки аҳамияти давлатии бо кадрҳои баландихтисоси коргарӣ таъмин кардани соҳаҳои хоҷагии халқи мамлакат (аз ҷумла Тоҷикистон) ба назар гирифта, дар давоми мӯҳлати таълим ва омӯхтани таҷрибаи истеҳсолӣ ба сафҳои Армияи Советӣ даъват кардани хонандагон мавқуф гузошта шавад. Шогирдони омӯзишгоҳҳоро, ки баъди хатми таҳсил ба сафи Армияи Советӣ даъват мешаванд, бо назардошти касби дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ омӯхтаашон ба навъҳои қӯшунҳо тақсим кардан ҳадафманд мебуд.

Бо вуҷуди камбудию норасоиҳои кори таълими ҷавонони республика дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии республикаҳои иттифоқӣ ин шакли тайёр кардани кадрҳои соҳибихтисос аҳамияти калони иҷтимоию иқтисодӣ дорад. Барои куллан беҳтар шудани ин кор мувофиқи мақсад мебуд, агар дар назди идораҳои манфиатдор шӯъбаҳои махсус барпо карда шаванд. Мутахассисони ин шӯъбаҳо метавонистанд тамоми сол оиди касбинтихобкунии ҷавонон кор бурда, бо масъалаҳои ташкил кардани гурӯҳу отрядҳо ва ба таҳсил фиристодани ҷавонон машғул шуда, ба истироҳату маишати фиристодагони республика дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва бо кор таъмин намудани хатмкунандагон мувофиқи касби омӯхтаашон назорат карда, дар давраи ба шароиту муҳити кору зиндагии коллективҳои меҳнатии чи республика ва чи берун аз ҳудуди он одат кардани онҳоро дар мадди назар нигоҳ доранд. Зимнан, чунин шӯъбаҳо на дар марказ, балки дар маҳалҳо лозиманд, чунки дар шароити нави хоҷагидорӣ корхонаҳо худашон муайян мекунанд, ки бо кадом омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ шартнома баста, дар куҷо ва чанд нафар мутахассис тайёр намоянд. Фақат, бояд ба онҳо кӯмак расонд, ки бо омӯзишгоҳҳо бевосита робита муқаррар намуда, бо таҷрибаи пешқадами ҳам дар республика ва ҳам дар мамлакат ҳосилгардида шинос шаванд.

# ҲИСОБИ ХОҶАГӢ ХУДМАБЛАҒТАЪМИНКУНӢ ХУДХАРОҶОТБАРОРӢ

**Оё гузариш ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагии дохилиистеҳсолиро пешбинӣ мекунад?**

Ҳисоби хоҷагии дохилиистеҳсолӣ ҳамчун қисми таркибии ҳисоби пурраи хоҷагӣ ба мутобиқ гардондани мустақилияти оперативӣ-истеҳсолӣ бо роҳбарии мутамаркази планӣ, бо фоида (даромад) қиёс кардани хароҷот, ба натиҷаҳои ниҳоии кор бевосита вобаста будани ҳаққи меҳнатро муқаррар намудан, афзун гардонидани масъулияти тарафайн барои иҷрои супоришҳои истеҳсолӣ асос ёфтааст.

Ҳангоми ҷорӣ намудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ роли ҳавасмандии моддӣ, масъулият ва тавассути сӯм назорат бурдан торафт меафзояд. Бинобар ин принципҳои ҳисоби хоҷагӣ бояд на фақат дар дараҷаи иттиҳодияю корхонаҳо истифода бурда шаванд. Ҳисоби хоҷагии дохилиистеҳсолиро аз бригада, участка, цех сар карда то корхонаву иттиҳодияҳо инкишоф додан зарур аст.

Барои гузаронидани корхона ба худмаблағтаъминкунӣ, ки он вусъату такомулоти ҳисоби хоҷагии дохилиистеҳсолиро дар ҳамаи ҷузъҳои поёнии дохилихоҷагӣ, дар навбати аввал, дар бригадаҳои истеҳсолӣ пешбинӣ мекунад, дар бораи ҳисоби хоҷагии бригадавӣ ва пудрати бригадавӣ низомнома тартиб дода, ҷорӣ карда шавад. Дар низомнома тартиби ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронидани бригада ва нишондиҳандаҳои ҳисоби хоҷагӣ ва шахсони барои фаъолияти хоҷагии бригадаҳо масъул муайян карда мешаванд. Вобаста ба меҳнатталабии истеҳсолоти асосӣ ҳар сол барои ҳамаи бригадаҳои истеҳсолоти асосӣ меҳнатталабии воҳиди ягонаи маҳсулот ва нормаҳои сарфи музди кор барои он тасдиқ карда мешавад ва дар ҳамин асос фонди музди кор, ҳаққи меҳнати фардӣ ва ҳавасмангардонии моддии аъзоёни бригадаҳо ба план даровարда мешавад. Таҷрибаи пудрати коллективӣ нишон медиҳад, ки ин дараҷаи ҳавасмандии умумиро ба натиҷаҳои ниҳоии хоҷагидорӣ баланд бардошта, мутобиқати мусоиди манфиатҳои шахсӣ ва коллективиро таъмин менамояд. Дар ин сурат ҳосилнокии меҳнат бо суръати баландтар афзуда, сарфи сӯзишворӣ, энергия, ашьёи хом ба воҳиди ягонаи маҳсулот кам мешавад ва дигар нишондиҳандаҳои сифатии фаъолияти истеҳсолӣ-хоҷагӣ беҳтар мегарданд.

**Вазифаи рақамҳои контролӣ дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ аз чӣ иборат аст?**

Мувофиқи концепцияи нави тараққиёти хоҷагӣ рақамҳои контролӣ рақамҳои директивӣ ва барои корхона ҳатмӣ нестанд, онҳо меъёри баҳои фаъолияти корхона намебошанд. Рақамҳои контролӣ бояд ба коллективи корхона кӯмак расонанд, ки талаботу эҳтиёҷоти ба маҳсулоташ доштаи ҷамъиятро беҳтар омӯхта, дараҷаи минималии самаранокии истеҳсолотро равшан тасаввур намоянд. Рақамҳои контролӣ инҳоро дар бар мегиранд:

— нишондиҳандаи истеҳсоли маҳсулот (кор, хизмат) дар ифодаи арзишӣ (ҳисобӣ) барои бастани шартномаи хоҷагӣ;

— фоида (ё даромади ҳисоби хоҷагӣ);

— пули валютӣ;

— нишондиҳандаҳои муҳимтари ҷамъбасткунандаи прогресси илмию техникӣ;

— нишондиҳандаҳои тараққиёти соҳаи иҷтимоӣ.

Ҳоло ки механизми нави хоҷагӣ аз худ карда нашудаасту ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронидани тамоми хоҷагии халқ анҷом наёфтааст, ба таркиби рақамҳои контролӣ дохил намудани нишондиҳандаҳои ҳосилнокии меҳнат ва масолеҳталабии маҳсулот иҷозат дода мешавад.

**Дар шароити нав вазифаҳои лимит кадомҳоянд?**

Ҳангоми муқаррар намудани ҳаҷми имконпазири маблағгузории мутамаркази давлатӣ барои тараққии истнҳсолоти байнисоҳавӣ, сохтмони нав ва иҷрои вазифаҳои махсусан муҳим мувофиқи рӯйхати объектҳои ба плани давлатӣ дохилшаванда, ҳаҷми корҳои сохтмону монтаж, инчунин ресурсҳои моддии барои таъмини эҳтиёҷоти истеҳсолот ва сохтмон ба таври мутамарказ тақсимшаванда лимитҳо ҳамчун воситаи маҳдудкунанда хизмат мекунанд.

Баробари тараққӣ ёфтани савдои яклухт доираи тақсимоти мутамаркази ресурсҳои моддӣ маҳдуд шудан мегирад. Як қисми лимитҳо дар рафти ташаккули системаи наву томи хоҷагидорӣ худ аз худ барҳам мехӯранд.

Доираи таркиби маълумотҳои ибтидоӣ барои планкашӣ маҳдуд аст. Рӯйхати рақамҳои контролӣ, нормативҳои дарозмӯҳлати иқтисодӣ ва лимитҳоеро, ки ба маълумоти корхона расонда мешаванд, Совети Вазирони СССР тасдиқ менамояд. Ягон вазорат (идора) ҳақ надорад, ки онро зиёд кунад.

**Талабномаи давлатӣ чист?**

Ин барои планкашӣ дар таркиби маълумотҳои ибтидоӣ нишондиҳандаи принципан нав аст. Талабномаҳои давлатиро ҳатман ба план даровардан даркор аст.Характери директивии онҳоро ҳамин чиз собит менамояд, ки давлат ба миқдори кофӣ истеҳсол намудани маснуоти муҳимро ба ҷамъият кафолат медиҳад.

Органи болоӣ талабномаҳои давлатиро ба корхона барои аз ҳисоби маблағгузории мутамаркази давлатӣ ба кор андохтани иқтидорҳои истеҳсолӣ ва объектҳои соҳаи иҷтимоӣ медиҳад, то ки ҳамон хелҳои маҳсулоте фиристода шаванд, ки онҳо пеш аз ҳама барои иҷрои вазифаҳои умумидавлатӣ, иҷтимоӣ, иҷрои программаҳои илмию техникӣ, мустаҳкам намудани қобилияти мудофиавии мамлакат заруранд. Талабномаи давлатӣ инчунин барои фиристодани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба фонди умумииттифоқӣ ва республикавӣ, муҳимтарин молҳои саноатии истеъмоли халқ дода мешавад.

Ҳангоми додани талабномаи давлатӣ масъулияти мутақобилаи иҷрокунанда ва заказчӣ пешбинӣ карда мешавад. Онҳо дар асоси конкурсӣ ҷой гиронда мешаванд. Корхонаҳое, ки талабномаи давлатиро қабул мекунанд, бо тамоми ресурсҳои барои иҷрои он зарур пурра таъмин карда мешаванд. Аз ин рӯ, корхона бояд барои гирифтани талабномаи давлатӣ манфиатдор бошад. Вобаста ба тахассуси корхона ва номгӯи маҳсулоти истеҳсол мекардагиаш ҳиссаи талабномаи давлатӣ дар программаи вай зиёд ё кам буда метавонад. Вай бояд тақрибан 60 — 70 фоизро ташкил диҳад. Боқимондааш бояд ба шартномаҳои бевоситаи хоҷагӣ бо истеъмолкунандагон рост ояд.

**Таъминоти моддию техникии корхонаҳои дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ коркунанда чӣ тавр ба амал бароварда мешавад?**

Дар солҳои 1988 — 1990 таъминоти моддию техникӣ бо хелҳои ҷудогонаи ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ, бо таҷҳизоти мураккабтари технологӣ ва воситаҳои истеҳсолот ҳанӯз тавассути системаи талабномаҳои давлатӣ мувофиқи лимиту фондҳо ба амал бароварда мешавад. Инчунин дар байни корхонаҳои истеҳсолкунанда ва истеъмолкунанда робитаҳои бевоситаи тӯлонии хоҷагӣ вуҷуд хоҳанд дошт. Дар айни замон таъминоти фондӣ тадриҷан кам мешавад.

Баробари ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштани тамоми хоҷагии халқ, суст шудани таъсири камчинӣ соҳаи тақсимоти мутамаркази воситаҳои истеҳсолот ба нафъи савдои яклухт ё робитаҳои бевоситаи тӯлонии корхонаҳои истеҳсолкунанда бо корхонаҳои истеъмолкунанда маҳдуд мегардад. Савдои яклухтро бояд органҳои таъминоти моддию техникӣ бе фонду лимитҳо мувофиқи шартномаҳои басташуда ба амал бароранд. Дар асоси шартномаҳо базаҳои ҳисоби хоҷагӣ барои риояи шартҳои аҳду паймон (пеш аз ҳама барои ҳаҷм, хелу намуд, сифат ва мӯҳлати фиристодани маҳсулот), истеъмолкунандагон бошанд, барои беасос зиёд кардани талабот ба ресурсҳо ва исрофкорона истифода бурдани онҳо пурра ҷавобгаранд.

Ба савдои яклухт дар ду марҳала гузашта мешавад. Дар марҳалаи якум (то соли 1990) бо савдои яклухт дар мамлакат қариб 60 ҳазор корхонаи истеъмолкунанда фаро гирифта мешавад. Дар марҳалаи дуюм (то соли 1992) миқёси он бояд ба 75 — 80 фоизи фурӯши умумӣ расад. Ҳозир барои фурӯши яклухт ба ҳамаи истеъмолкунандагон, қатъи назар аз мансубияти идоравиашон, гурӯҳҳои томи молии маҳсулот дода мешаванд. Савдои молҳое низ ба роҳ монда мешавад, ки пеш аз ҳама барои истеҳсоли предметҳои истеъмол, таъминоти хоҷагии қишлоқ, сохтмон ва мошинсозӣ, инчунин барои инкишофи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ва кооперативӣ заруранд. Савдои яклухт дар системаи Комитети давлатии агросаноатии СССР ва тавассути магазинҳои фирмагии вазоратҳо вусъат меёбад.

Тақсимоти мутамаркази ресурсҳои моддӣ оид ба ҳамон хелҳои маҳсулот боқӣ мемонад, ки барои муқаррар гардидани суръат ва таносуби истеҳсолоти ҷамъиятӣ, иҷрои вазифаҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии халқ аҳамияти аввалиндараҷа доранд. Номгӯи чунин маҳсулотро Госплани СССР муайян мекунад ва он дар шакли талабномаҳои давлатӣ ба маълумоти корхонаҳои истеҳсолкунанда расонда мешавад. Ҳангоми тақсимоти ресурсҳои моддӣ чи дар марҳалаи якум ва чи дар марҳалаи дуюм қабл аз ҳама талаботи корхонаҳои талабномаи давлатиро қабулкарда ба назар гирифта мешавад.

**Фоидаи планӣ ва ҳақиқии дар ихтиёри корхона боқимонда ба кадом фондҳо гузаронида мешавад?**

Фоидаи планӣ ва ҳақиқии дар корхонаҳо боқимонда фонди ҳавасмандгардонии иқтисодиро ташкил дода, мувофиқи нормаҳои муқаррар-

гардида барои ташкили фондҳои тараққиёти истеҳсолот, илму техника; тараққиёти иҷтимоӣ ва ҳавасмандгардонии моддӣ истифода мешавад.

То ташкили ин фондҳо корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ аз фоидаи планӣ ва ҳақиқии дар ихтиёрашон мондагӣ ё аз ҳисоби сметаи харҷи фонди тараққиёти иҷтимоӣ ва фонди тараққиёти истеҳсолот, илму техника ба андозаи то 5 фоиз захираи молиявӣ барпо карда метавонанд.

**Фонди музди кори коллективи корхонаи ҳисоби хоҷагӣ чӣ тавр ташкил меёбад?**

Мувофиқи нормативи маҳсулоти соф ё дигар ченакҳои маҳсулот (кор, адои хизмат), ки вазорат (идора) барои ҳисоб карда баромадани ҳосилнокии меҳнат муқаррар менамояд. Нормативҳои тасдиқшударо то охири панҷсола тағьир додан мумкин нест.

Бо иҷозати органи болоӣ усулҳои зеринро аз рӯи норматив истифода бурдан мумкин аст:

— музди кор барои ҳар воҳиди маҳсулот (кор, адои хизмат) ба ҳисоби натуравӣ ё ба ҳисоби ҳар як сӯминаи он. Зимнан фонди умумии музди кор аз ҳосили зарби норматив ва андозаи ҳаҷми маҳсулот (кор, адои хизмат) ташкил меёбад;

— барои ҳар як фоизи афзоиши ҳаҷми маҳсулот (кор, адои хизмат). Дар ин сурат фонди умумии музди кор аз фонди базавии умумии музди кор ва маҷмӯи афзоиши (камшавии) ин фонд, ки мувофиқи норматив ҳисоб карда шудааст, ташкил меёбад.

Ба кор бурдани нормативи дар усули аввал нишондодашуда дар мавриде тавсия мешавад, ки агар структураи маҳсулоти корхона барои ҳар соли панҷсола устувор буда, эҳтимоли дар ҳаҷми умумии истеҳсоли маҳсулот қатъиян тағьир ёфтани вазни қиёсии навъҳои фаъолият, ки дар сарфи музди кор барои ҳар сӯмина маҳсулот (кор, адои хизмат) назар ба нишондиҳандаи миёнаи корхона тафовути куллӣ доранд, чандон калон набошад.

**Маблағи фонди ҳавасмандгардонии моддӣ ба кадом мақсадҳо сарф карда мешавад?**

Барои додани мукофотпулӣ, ҳавасмандгардонӣ ва дигар шаклҳои мукофот барои меҳнат ва ёрии моддӣ сарф мегардад. Аз фонди мазкур инчунин як қисми пули отпуски навбатии коркунон, ки ба як ҳиссаи музди кори аз ҳисоби ҳамин фонд додашаванда мувофиқ аст, коэффициенти районӣ ба мукофотпулии аз ҳамин фонд ҳисоб кардашуда дода мешавад.

Дар сурати назар ба фонди нормативӣ (планӣ) зиёдтар шудани фонди ҳақиқии ҳавасмандгардонии моддӣ корхонаҳо бо розигии коллективи меҳнатӣ метавонанд маблағи онро барои додани музди кор истифода баранд. Бо қарори коллектив дар соли гузаштан ба шароити нави ҳаққи меҳнат аз ҳисоби фонди ҳавасмандгардонии моддӣ ставкаҳои тарифӣ ва моҳонаи шахсони соҳибмансабро низ зиёд кардан мумкин аст.

# МУАССИРИИ КАЛОМИ ПАРТИЯВӢ

ТАМОМИ кори тарбиявӣ, дар кучое ки гузаронида шавад — хоҳ дар коллективҳои меҳнатӣ, хоҳ дар маҳалли истиқоматӣ — ҳозир бо натичаи бадастомада муқоиса карда мешавад. Ин ба нуқтаи Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия мувофиқ аст. Дар он қайд карда мешавад: сиёсат ҳамон вақт натичаи зарурӣ мебахшад, ки агар он манфиати синфҳо, гурӯҳҳои ичтимоӣ ва шахсиятро аниқ ба назар гирад. Ин ба кори идеологию тарбиявӣ низ дахл дорад.

Чӣ бояд кард, ки моҳият ва муҳимии процессҳои навсозии чамъият ба ҳар меҳнаткаш фаҳмонда, концепцияи тезонидани тараққиёти иктисодию ичтимоӣ ба кори амалӣ табдил дода шавад? Танҳо ба дили ҳар одами мушаххас роҳ ёфта, суръатафзоиро аз фикру зикр ва қалби ҳар кас гузаронида, ба ин муваффақ шудан мумкин аст. Кори идеологиро бо камоли кордонӣ ба роҳ монда, ба он бояд кӯшид, ки ба ҳалли проблемаҳои ҳалталаб ҳатталимкон шумораи зиёди одамон чалб карда шавад.

Вазифа гӯё оддию фаҳмост, вале чунон ки маълум мешавад, ичрои он осон нест. Мавқеи фаъолонаи ҳаётии ҳар коммунист, ҳар меҳнаткаш лозим аст, вале агар одамон ба беташаббусию бандавор ба чо овардани амру фармони роҳбарон, ба кори аз рӯи дастуруламалҳои кӯҳнашуда одат карда бошанд, ин гуна мавкеъ аз кучост. Ҳозир комилан равшан аст, ки муваффақияти суръатафзоӣ назар ба роҳбар, бештар ба онҳое вобаста аст, ки бевосита бо истеҳсоли неъматҳои моддӣ машғуланд.

Ҳисоботи органҳои интихобӣ оиди роҳбарӣ ба рафти бозсозӣ барои беҳтар шудани кор воситаи хубе гардид. Аҳамияти сиёсии онро зарурати вусъат додани кори ҳамаи звеноҳо ва ҳамаи зинаҳо, барҳам задани ақибмонӣ аз инкишофи босуръати процессҳои ҳаётӣ муайян намуд. Аъзоёни комитети партиявии колхози «Коммунизм» ба фаъолияти худ баҳои сахтгиронаю танқидона дода, пешсафони бозсозиро таҳният намуда, касонеро, ки ба он халал мерасонанд, ба зери тозиёнаи танқид гирифтанд. Назармамад Байгенов ва Рачабгул Қаландарова аз ҳайати комитети партиявӣ бароварда шуданд. Н. Байгенов сарвари гурӯҳи назорати халқӣ буда, Р. Қаландарова бо ташкили кори тарбиявӣ дар маҳалли истиқомат машғул мешуд. Аз хусуси чи тавр супоришҳои партиявиро ба чо овардани онҳо худи факти барои бефаъолиятӣ аз ҳайати комитети партиявӣ бароварда шудани онҳо гувоҳӣ медиҳад.

Аъзоёни комитети партиявӣ (онҳо ёздаҳ нафаранд) ҳам дар кори истеҳсолӣ ва ҳам чамъиятӣ бояд намунаи ибрат бошанд. Қасе ки сазовори боварии рафиқони ҳаммаслакаш гардидаасту ваколатҳои калон дода шудаанд, ҳақ надорад, дар паси каси дигар паноҳ шуда, ба мада-

ди касе умед бандад. Тааҷҷубовар буд, ки раиси гурӯҳи назорати халқӣ барои кирдору рафтори худ сабабҳои объективӣ меҷуст.

Гап дар ҳамин буд, ки дар звенои оилавии Тӯра Чориев замини зиёдатӣ ошкор шуд. Албатта, ин замин худ аз худ ошкор нагардид, балки дар рафти яке аз тафтишот замини пахтаи ӯ 2,4 гектар зиёд баромад. Аз ҳамин ҳисоб звено планашро «барзиёд» иҷро карда, 3 ҳазору 401 сӯм мукофотпулӣ гирифт. Ҳосилнокии ҳар гектар гӯё 38 центнер, баъди тафтиш бошад, ҳамагӣ 30 центнерро ташкил дод. Албатта, пулро баргардондан лозим омад. Колхозчиён инро ҳамчун рафтори одилона пазируфтанд. Вале ин чӣ сабақе медиҳад? Ва, умуман, оё аз ин барои оянда хулосае мебароранд?

Барои ба миён гузоштани саволи зерин бисьёр асосҳо мавҷуданд: барои чӣ чунин кирдори нодурустро то ҳол баъзеҳо ҳодисаи муқаррарӣ медонанд? Чӣ шуд, ки баъзе одамони кафонашон пуробила барои план шуда қаллобию фиребгариро пеша мекунанд? Барои ин нoқисии ахлоқ кӣ ҷавобгар аст?

Сардори звено Тӯра Чориев аъзои КПСС мебошад. Мудири агроучастка, раиси гурӯҳи назорати халқӣ Назармамад Байгенов, ки замини барзиёдиро медонисту хомӯш мегашт, то ба ҳамин қарибиҳо аъзои комитети партиявӣ буд. Сарагрономи хоҷагӣ Файзиддин Раҳматов низ коммунист аст. Ҳамаи онҳо ҷазои сахти партиявӣ гирифтанд. Вале оё кафолате ҳаст, ки ин кирдор дар бригадаи ҳамсоя, дар саҳрои дигар такрор намеёбад? Чунин кафолатро дар колхоз касе намедиҳад.

Дар айни ҳол манфиатпарастии сардори звенои мазкур аз хатои содиркардаи ташкилоти партиявӣ дар кори тарбиявӣ шаҳодат медиҳад. Дар омади гап бояд гуфт, ки ташкилоти мазкур дар район яке аз ташкилотҳои мустаҳками ибтидоии партиявӣ мебошад.

Дар ин хоҷагӣ диққат ба одам, ба талаботу эҳтиёҷоти вай дар мадди аввал меистад. На ҳар колхоз аз музеи таърихӣ дoштани худ фахр карда метавонад. Ин ҷо бошад, чунин музей вуҷуд дорад. Дар экспозицияҳои он шарафи меҳнатии хоҷагӣ, шуҷоати онҳое инъикос гардидааст, ки шӯҳраташон, шояд, берун аз ҳудуди район паҳн нашуда бошад ҳам, дар колхоз нақши худро гузоштааст. Ғамхорӣ дар ҳаққи одам дар тамоми симои хоҷагӣ: биноси нави китобхонаи бачагона, мактабу ошхонаи сохташудаистода, хонаҳои дуошьёна, кӯчабоғҳои ободу зебо мунъакис гаштааст. Ана тасдиқи ҳуҷҷатиаш — соли гузашта бо усули пудрат 1,6 ҳазор, бо усули хоҷагӣ 1,2 ҳазор метри мураббаъ манзил сохта, ба замми ин 3,8 ҳазор метри мураббаъ хонаҳои шахсӣ буньёд карда шудаанд. Худи ҳамон сол барои таъмири объектҳои иҷтимоӣ ва маишию маданӣ бештар аз дусад ҳазор сӯм харҷ карда шудааст.

Нағз кор мекунанду нағз зиндагӣ мекунанд. Вале хуб мебуд, фаровонию ободии рӯзғор боиси фаромӯш шудани идеалҳо, ахлоқи ҳамида, ғизои маънавӣ — хулласи калом, ҳамаи он чизҳои нагардад, ки ҳаёти инсонро пурмазмун, наҷибона ва пур аз мақсадҳои олӣ мекунанд. Ва ин ҷо фаъолони агитационию пропагандистии ташкилоти партиявӣ роли калон мебозанд. Дар хоҷагӣ отряди ҷанговарони сиёсӣ басо сершумору пурқувват аст, вай аз 79 нафар агитаторону 37 нафар пропагандистон иборат аст, ки тамоми ҷузъҳои структурии колхозро бо таъсири идеологӣ фаро гирифта метавонанд. Лекторону маърӯзачиёни сиёсии ғайриштатии комитети партиявии район мунтазам ба хоҷагӣ рафта, ба онҳо кӯмак мерасонанд. Вале ташкилоти партиявӣ асосан ба қувваи фаъолони худ такья мекунад. Дар комитети партиявӣ чунин ақида доранд, ки ёрии бегонагон хуб аст, аммо таъсири мунтазаму муттасил ба одам фақат дар маҳал, бо қувваи фаъолони идеологии худӣ таъмин мегардад.

Ба қарибӣ дар ин ҷо аз схемаи ноқулаи кори комиссияи идеологии комитети партиявӣ даст кашиданд. Дар структураи он ба ҷои звеноҳои сершумор оиди таълими партиявӣ ва омӯзиши иқтисодӣ; агитацияи сиёсии аёнӣ ва шифоҳӣ; ташкили кори тарбиявӣ дар маҳалли истиқомат; ҷорӣ кардани расму маросим ва идҳои нав; ташкили мусобиқаи социалистӣ ва ҷамъбасти таҷрибаи пешқадам; пропаганда ва паҳн кардани матбуот барпо намудани шаш советро пешбинӣ карданд. Сардори ҳар совет аъзои комитети партиявӣ мебошад. Масалан, раиси правленияи колхоз Маҳмуд Бойматов барои ҷорӣ кардани расму маросимҳои нав, Малика Абдулҳаева барои кори тарбиявӣ дар маҳалли истиқомат масъуланд.

Кори тарбиявӣ дар маҳалли истиқомат як сол пеш ба ҳоли худ гузошта шуда буд, ки ин барои аз ҳайати комитети партиявӣ баровардани Раҷабгул Қаландарова асос шуд. Умед аз аъзои нави комитети партиявӣ Малика Абдулҳаева басо калон аст, барои вусъати кор дар ин ҷода тадбирҳои судбахш андешида мешаванд.

Дар комитети партиявӣ чунин қарор доданд: бояд донист, ки одам вақташро баъди кор чӣ тавр мегузаронад. Ба кадом газетаҳо обуна нашуда аст, агар обуна нашуда бошад, пас барои чӣ? Оё вай телевизор дорад, агар дошта бошад, тамошои кадом намоишҳои телевизионро авло медонад? Вақти холиашро дар кӯча — дар полиз, китобхона ва ё дар масҷид мегузаронад? Хулласи калом, дар бораи одам маълумоти комил доштан зарур аст, чунки танҳо ҳамон вақт аз хусуси усулҳои таъсиррасонӣ ва самараи тарбия сухан рондан мумкин аст. Дастури умумипартиявӣ: ба дили ҳар кас роҳ бояд ёфт — маҳз ҳамин гуна маъно дорад.

Агитатор дар фаъолияти идеологӣ симои ба назар намоён аст. Дар коллективи худ, бисьёр вақт коллективи наҷандон калон, ӯро аз шахси бегона дида дигар хел истиқбол менамоянд. Байни мусоҳибон муҳити махсус, эътимодбахше муқаррар мегардад, ки ин имкон медиҳад кори байни одамон мушаххастар шавад. Ба ин хислату фазилатҳои хоси шахс, воқиф будани ӯ аз вазъу рӯҳияи коллектив низ мусоидат менамояд.

Дар комитети партиявии колхози «Коммунизм» аз он хусус ғамхорӣ кардаанд, ки ҳар ҷузъи он агитатори худро дошта бошад. Ғайр аз ин, бригадаи агитационии иборат аз панҷ кас мунтазам ба бошишгоҳҳои саҳроӣ рафта меистад. Ба бригадае, ки ба ҳайаташ коммунистону комсомолецҳо, мутахассисони соҳаҳои гуногун дохиланд, аъзои КПСС Хайринисо Қодирова сарварӣ мекунад. Агитаторон танҳо бо гузаронидани сӯҳбат маҳдуд нагардида, ба қадри зарурат маслиҳат медиҳанд ва кӯмаки амалӣ мерасонанд. Пахтакорони бригадаҳои Ҳамид Юсуфов, Қаҳрамон Саидов ва дигарҳо онҳоро аз ғояти эҳтироми калон аъзоёни коллективҳои худ меҳисобанд.

Оё агитатор сарвари ғайрирасмӣ буда метавонад? Ин саволи беҳуда нест. Бадбахтӣ аст, агар одам фақат аз рӯи коғаз агитатор ба шумор равад. Оё агитатор танҳо ҳангоми маъракаи пешазинтихоботӣ лозим аст? Чунин тасаввуротро дар ҳаққи корпуси серҳаракати коркунони идеологӣ аз сар дур бояд кард.

Охир баъзан ҳатто тасаввур кардан душвор аст, ки арсаи фаъолияти агитатор то чӣ андоза калон аст. Бисьёр вазъиятҳои ҳаётие мавҷуданд, ки дар онҳо каломи агитаторон, ибрати шахсиашон роли ҳалкунанда бозида метавонанд. Дар айни замон дар кори онҳо самтҳое хастанд, ки ба самараи фаврӣ умед бастан мумкин нест.

Ба он чи ки ташвиқот мекунӣ, худат бовар надошта бошӣ, рафиқатро бовар кунондан маҳол аст. Мӯътақидӣ ба дурустии кор, муҳокимаи босалоҳияти мавзӯъҳои гуногуни ҳаётӣ, манзури одамон гардонда тавонистани талаботи асосии марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъият — ана он меъёрҳое, ки тавассути онҳо дараҷаи маҳорати ҷанговари сиёсии партия, яъне агитатор муайян карда мешавад.

Дар колхози «Коммунизм» каломи пропагандист, ташкилотчии омӯзиши сиёсию иқтисодӣ низ таъсири калон дорад. Масалан, сариқтисодчии колхоз Ашӯралӣ Раҳмонов дар мактаби асосҳои марксизм-ленинизм машғулият мегузаронад. Вақте ба ӯ ин корро супурданд, вай дар назди комитети партиявӣ фақат як шарт гузошт: шунавандагонро худаш хоста мегирад, то ки аз таълим дар ҳақиқат нафъе бошад. Ӯро фаҳмиданду дастгирӣ намуданд ва баъд заррае пушаймон нагардиданд.

Дар байни шунавандагон сардори бригада аъзои КПСС Отамурод Шаймонов низ буд. Бригадаи ӯ дар қатори бригадаҳои пешқадам аст, худаш низ ҳамчун хоҷагидори бомаълумот, ташаббускору бомаҳорат маъруф аст; нишондиҳандаҳои ҳосилнокии заминҳояш аз ҳама баланд, доимо рекорд нишон дода, сазовори мукофот мегардад. Ва ногоҳ... Зимнан, ягон хел «баногоҳ» набуд. Баъди якчанд маротиба бо роҳбари мактаб сӯҳбат карданаш А. Шаймонов изҳор намуд, ки тайёр аст дигар бригадаро қабул намуда, ба заминҳои нав гузараду қувваашро дар пудрати бригадавӣ санҷида бинад. Дар правления розӣ шуданд: ин ба хоҷагӣ бағоят судбахш аст! Як сол нагузашта, дар колхоз як бригадаи пешқадам афзуд. Аз ҳар гектар 37-центнерӣ пахта мегирифтагӣ шуданд. Ҳосилнокии меҳнат аз ҳама баланд шуд. Ҳаққи меҳнат назар ба дигар бригадаҳо ду-се баробар зиёд, масалан, соли гузашта ба ҳисоби миёна музди кори якмоҳаи ҳар аъзои бригада 316 сӯмро ташкил дод. Ин баҳор кишти чигитро аз ҳама пеш анҷом доданд.

Боре аз котиби комитети партиявӣ Ислом Саидов пурсиданд: «Шояд шумо ба бригадаи Шаймонов шароити махсус муҳайё сохтаед»? «Чӣ хел шароити махсус будааст, — бо тамасхур ҷавоб дод ӯ. — Бист кас дар 68 гектар замини шағалдор кор мекунад!»

Принципи алоқаи кори идеологӣ бо ҳаёт дар кори индивидуалӣ ҳам ҳукмфармост. В. И. Ленин борҳо огоҳ менамуд, ки аз назариявикунонии хушку холии бо амалия мустаҳкам карданашуда даст кашида шавад. «Ҳаёҳуи сиёсӣ камтар шавад, — навишта буд ӯ дар асараш «Дар бораи характери газетаҳои мо». — Муҳокимрониҳои интеллигентӣ камтар шавад. Ба ҳаёт наздиктар шавем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 28, саҳ. 95). Ин нуктаи ленинӣ ҳозир ҳам, махсусан дар шароити бозсозӣ, ки кори тарбияи сиёсӣ бояд ба тамоми рафти тараққиёти ҷамъиятӣ, ба амалияи революционӣ таъсир расонад, бағоят муҳим аст.

Агитаторону ахборотчиёни сиёсии колхози «Коммунизм» вақте ки меҳнаткашони хоҷагиро ба иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои сиёсӣ ва хоҷагӣ ташвиқ намуда, ба муайян намудани мақомашон дар мубориза барои бозсозӣ кӯмак расонда, дар онҳо ҳисси масъулиятро ба кори супурдашуда мепарваранд, гумон аст, ки аз хусуси ҷиҳати фалсафии фаъолияти худ фикр кунанд. Аммо маҳз дар ҳамин дастурҳо амали принципи алоқа бо ҳаёт мушоҳида мешавад. Маҳз дар ҳамин ҷо метавон пай бурд, ки чӣ тавр кори идеологӣ ба амалияи ҷамъиятӣ, ба ҳастии социалистӣ такья намуда, процессҳои воқеии ҳаёти ҷамъиятро ба асос гирифта, дар ҳар мавриди мушаххас мавкеи одамонро дар системаи муносибатҳои истеҳсолӣ ба ҳисоб мегирад.

Нисбати олам, муҳити зист системаи дурусти ақоид доштан, қонунҳои тараққиёти ҷамъиятиро омӯхтан, дуруст фаҳмидани мазмуни воқеаҳои ҳаёти дохилӣ ва байналхалқиро ёд гирифта, ба иҷрои вазифаҳои дар назди худ истода бошуурона муносибат кардан — ана он мақсадҳое, ки агитаторону ахборотчиёни сиёсӣ ва пропагандистони колхоз ба онҳо мекӯшанд. Ва асоси тамоми кори онҳо, дар меҳнаткашон ташаккул додани ҷаҳонбинии коммунистӣ мебошад.

Дар урфият дуруст мегӯянд: ба ҳар кор одам шӯҳрат мебахшад

Ҳама чиз ба ӯ, ба одам, ба муносибати вай ба кор вобаста аст. Ин на фақат ба иқтисодиёт, балки ба идеология низ дахл дорад. Инак, ба аъзогии комитети партиявӣ Саломат Абдуллоева барои он, ки пас аз отпуски баъди таваллуд дар тӯли панҷ моҳ аъзоҳаққӣ надодааст, выговори бо қайд дар карточкаи баҳисобгирӣ эълон карда шуд. Ҳодисаи тоқатнопазир: охир худи Абдуллоева ба тарафдории қарори комитети партиявӣ «кори тарбияи идеявӣ пурзӯр карда шавад...», «тамоми соҳаҳо дар бар гирифта шаванд...», «ба дили ҳар одами мушаххас роҳ ёфта шавад...» ва амсоли инҳо овоз дода буд. Маълум мешавад, ки ӯ дар маҷлисҳо вақташро беҳуда мегузарондааст.

Ба комитети партиявӣ лозим меояд, ки фарқи байни қавлу амалро то ба охир бартараф намояд. Ҳозир кори ҳақиқие лозим аст, ки дар он тамоми амалиёти пропагандистию агитационӣ на барои пур кардани коғаз, балки барои одамон нигаронида мешавад. Қолабҳои кӯҳнаро чӣ сон бояд шикаста партофт, ақидаҳои кӯҳнаро нисбати соҳаи идеология, гӯё ба як чизи дуюмдараҷае, ки беохир аз ин рӯз ба фардо мавқуф гузоштан мумкин бошад, кай барҳам бояд зад? Росташ, дар комитети партиявии колхози «Коммунизм» ба ин савол алҳол ҷавоб наёфтаанд, ҳарчанд ки ба вусъати кори тарбиявӣ ба андозае ноил гардидаанд.

**В. ВОРОБЬЁВ.**
**Райони Коммунистӣ.**

---

## Ба редакция ҷавоб омад

## «Захираҳои минералиро оқилона истифода барем»

**Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба нарх хабар медиҳад, ки мақолаи Х. Муҳаббатов ва Ш. Ғаффоров «Захираҳои минералиро оқилона истифода барем» («Коммунисти Тоҷикистон», № 7, 1987) мавриди муҳокима қарор гирифта, масъалаҳои ба миён гузошташуда оиди нархгузорӣ муҳим дониста шуданд.**

**Ҳозир кори органҳои нархгузорӣ ба иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия, Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ва қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР аз 17 июли соли 1987 «Дар бораи роҳҳои асосии бозсозии системаи нархгузорӣ дар шароити механизми нави хоҷагидорӣ», ки ба амал баровардани ислоҳоти куллии системаи нархгузориро дар солҳои 1988—1991, бозсозии ба ҳам алоқаманди нархҳои савдои яклухт, чаканаро пешбинӣ менамоянд, нигаронида шудааст.**

**Ҷузъи бозсозии ба ҳам алоқаманди нарх дар оянда тағйир додани ва ҷорӣ намудани нархҳои нави савдои яклухти маҳсулоти саноати истихроҷи маъдан мебошад, ки дар онҳо самараи истифодаи партови хоҷагии халқ инъикос меёбад.**

А. БОРЗЕНКО,
раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба нарх.

## «Кори амалӣ кай оғоз меёбад?»

**Чунин ном дошт хабари ронанда, аъзои бюрои партиявии ҷамъияти матлуботи райони Комсомолобод Б. Сафаров, ки дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон» (№ 7, 1987) чоп шуда буд. Дар он аз хусуси камбудиҳои зиёди кори ҷамъияти матлуботи район сухан мерафт.**

**Чи тавре ки раиси навинтихобшудаи правленияи ҷамъияти матлуботи райони Комсомолобод С. Убайдов ба мо хабар дод, баромади журнал дар маҷлиси коллективи ҷамъияти матлубот муҳокима гардид. Оиди беҳбуди фаъолияти ҷамъияти матлубот, шароити меҳнат ва истироҳати коргарон чораҳо андешида шуданд. Барои роҳбарии ғайриқаноатбахш ба кори правления ва аппарати ҷамъияти матлубот раиси правления М. Ҳотамов, ҷонишини раис оид ба савдо Ш. Афғонов, раиси комиссияи тафтишот А. Салоҳов, сарбухгалтер Қ. Маҷнунов аз вазифаҳояшон озод карда шуданд.**

# АЗ РӮИ ҚОНУНИ ДӮСТӢ ВА БАРОДАРӢ

**Николай Яковлевич Яковлев қисмати аҷоибе дорад. Миллаташ ӯзбек, зодгоҳаш қишлоқи Арали райони Куйбышеви Тоҷикистон аст. Ӯ тамоми озмоишҳои ҷанги гузаштаро бошарафона ва бо сарбаландӣ паси сар кардааст. Корнамоиҳои ҷангии ӯ бо орденҳои Ҷанги Бузурги Ватании дараҷаи II, Ситораи Сурх, бисьёр медальҳо қадр карда шудаанд.**

**Мо бо Николай Яковлевич, подполковники мустаъфии милиция дар хонааш мулоқот доштем.**

**— Шуморо, Николай Яковлевич, тамоми республика мешиносад. Дар бораи рафтори наҷиби Шумо, ки дар он дӯстии фронтии байни намояндагони миллату халқиятҳои гуногун басо равшан инъикос гардида, интернационализми советӣ бо тамоми шаҳомоташ зуҳур ёфтааст, дар саҳифаҳои газетаҳои «Сельская жизнь», «Труд», журналҳои «Огонёк», «Крестьянка» нақл карда, дар намоишҳои телевизиони Марказӣ ва Тоҷикистон, фильми ҳуҷҷатии ба иаворгнрифтаи ленинградиён сухан рафтааст. Мехостем бидонем, ки Шумо бо шахсе, ки ному фамилияашро ба худ гирифтаед, чӣ сон шинос гардидаед.**

Ба қисме, ки ман, Абдусамад Холмуродов, хизмат мекардам, Николай Яковлев ба сифати нишонгири тӯп омад. Синни ин ҷавони сиёҳчашми сарзамини Поволжье ҳанӯз ба нуздаҳ нарасида буд. Дар расчёти тӯпи мо ӯро тирандоз таъин карданд. Вай як ҷавони камгапу шармгине буд. Ҷавони навомадро пурсон шудам. Маълумам гашт, ки Николай аз хурдсолӣ дар ятимхона тарбия ёфтаасту падару модарашро дар ёд надорад. Ба ҷавон раҳмам омад, таклиф кардам, ки баъди ҷанг ба қишлоқи мо меравем. Вай ин таклифро бо хушнудӣ пазируфт.

Боре, баъди ҷанги шадиде ӯ наздам омада, шармгинона бигуфт: «Абдусамад, ман аз ту се сол хурд ҳастам. Ман туро ака гӯям, майлаш?» Ёд дорам, ки чӣ сон аз ҳаяҷон дилам метапид, дар чашмонам бошад, ашк ҳалқа зад. Мо бародархонд шудем. Дар хона падару модар ва ду бародарам монда буданд. Якчанд дақиқа вақт ёфта, дар як вараки дафтар бо қалам мактуб навишта, дар он аз хусуси бародархондам Николай Яковлев нақл кардам. Аммо ҷавоби мактубро нагирифтам, агарчи вай бисьёр роҳҳои тӯлонии ҷангро тай намуда, биолохира ба қишлоқ рафта расидааст ва модарам онро эҳтиёт кардааст.

... Яке аз рӯзҳои зимистони соли 1943. Байни Таганрогу Ростов батареяи мо ҳамроҳи дигар қисмҳову подразделенияҳо дар мудофиа истода, ҳар дақиқа ба набарди зидди душман тайёр буд. Расчёти тӯпи мо дар хандақ ҷой гирифта буд. «Абдусамад, бародари азизам, — ғайри чашмдошт бо овози ларзон ба сухан даромад Николай, — дилам гувоҳӣ медиҳад, ки аз ҷанг зинда намебароем... Вале агар аз мо касе зинда монад, бигузор фамилияи бародари ҳалокшудаашро қабул кунад. Аз авлоди ман касе намондааст». Мо ваъдаамонро бо савганди аскарӣ собит намудем.

Танкҳои фашистӣ сел барин наздик мешуданд. Тӯпчиёни мо аниқ амал мекарданд. Се тири аввали тӯп ба нишон расида, ду «паланг»-и душманро аз кор баровард...

*Баъд чӣ шуд. Абдусамад Холмуродов дар ёд надорад. Тири адӯ ҷисмашро сӯрох карду ӯ аз ҳуш рафт. Дар госпиталь ба ҳуш омад. Он ҷо ба вай хабари пурандӯҳро расонданд, ки аз тамоми расчёт як худаш зинда мондааст. Ӯ дар госпиталь қариб як моҳ хобид. Сипас ба яке аз полкҳои артиллерии Фронти 4-уми Украина фиристода шуд.*

— Муҳорибаҳои барои озодкунии Севастополь, ки қӯшунҳои Фронти 4-уми Украина ва флоти Баҳри Сиёҳ мебурданд, махсусан дар лавҳи хотирам нақш бастаанд. Полки мо якчанд маротиба кӯшиш намуд ба Сапунгора — қаторкӯҳи қариб ҳашткилометра, ки дар ҷанубу шарқи Севастополь воқеъ гардида буд, расида гирад. Фашистон онро барои қӯшунҳои советӣ дастнорас мепиндоштанд. Дар ҳақиқат вай барои фашистони дар мудофиабуда мавқеи мустаҳкаме буд. Дар даромадгоҳи шаҳр тӯпчиёни мо низ ҷанг мекарданд.

**— Николай Яковлевич, оё он рӯзеро, ки дар армия борн аввал ба Шумо бо номи бародари фронтиатон муроҷиат карданд, дар ёд доред?**

— Он рӯз абадӣ дар хотирам монд. Бояд гуфт, ки ҳамин ки ман аз госпиталь ба полки артиллерӣ омадам, дарҳол ба штаб ариза додам. Сардори штаб гуфт, ки ин кори серташвиш аст, чунки тамоми ҳуҷҷатҳоро иваз кардан даркор. Бинобар ин, бо вуҷуди илтимосам, мисли пештара номи ман Абдусамад Холмуродов буд. Барои дохил шудан ба партия тайёрӣ дидам. Тавсияро ба ман тирандоз Юсуфхоҷаев, командири тӯп Трофимов ва командири взвод Александр Соколов доданд. Командири взвод нияти маро фаҳмида, маслиҳат дод бикӯшам, ки карточкаи номзадиро бо фамилияи Яковлев диҳанд.

Дар фосилаи байни ҷангҳои назди Сапунгора маҷлиси партиявии подразделенияи мо баргузор гардид. Коммунистони ба музокирабаромада бағоят кӯтоҳ сухан мегуфтанд. Фикру хаёли онон фақат ба як чиз— ҳарчи тезтар фрицҳоро аз Сапунгора дафъ ва Севастопольро озод кардан банд буд. Дар маҷлис ҳам онҳо аз ин хусус гап заданд. Маро бо як овоз ба номзадӣ қабул карданд. Якуми маи соли 1944 ба ман бо номи Николай Яковлевич Яковлев карточкаи номзадӣ супурданд. Ҳамон рӯзи якуми май дар тақдири ман рӯзи махсус гардид — ман коммунист шудам, ба қавли ба бародарам додаам вафо кардам. Баъзан ба назарам чунин менамояд, ки ӯ дар шахси ман зиндаасту бо фикру зикр, кору омол ва хулқу атвори ман зиндагӣ дорад...

**— Николай Яковлевич, хоҳиш мекунам дар бораи худ, дар бораи коратон дар инспекцияи назорати давлатии оиди сӯхтори шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи райони Куйбышев, ки Шумо қариб 40 соли умратонро сарфи он намудаед, нақл кунед.**

— Аз ҷанг моҳи сентябри соли 1945 ба қишлоқи Арали азизам баргаштам. Маро модари меҳрубон ва ду бародарам истиқбол намуданд. Падарам рӯзи Ғалабаро надида, вафот карда буд. Ман ба қишлоқ, ки онро ботлоқу қамишзорҳо печонида гирифта буданд, бо назари нав нигаристам. Охир то ҷанг он ҷойхо киштзор буданду деҳқонон пахтаю ғалла мерӯёнданд. Шабакаи оддии обьёрӣ тамоман аз кор монда буд. Барои ба тартиб андохтани замин ва обьёрӣ кардани он бисьёр меҳнат кардан лозим меомад. Қарор додам ба ин кор камар бандам.

Вале ғайри чашмдошт ба ман кори дигарро таклиф намуданд. Ана ҳамин тавр ман инспектори зидди сӯхтори шӯъбаи корҳои дохилии райони Куйбышев шуда мондам. Вақте ки бо ҳолати муҳофизат аз сӯхтор дар район аз наздик шинос шудам, фаҳмидам, ки ҳама корро аз нав

сар кардан даркор. Кадрҳои ба қадри кофӣ ботаҷрибаю ихтисоснок набуданд, техника ва асбобу лавозимот намерасид. Вале корҳо дар ин соҳаи муҳим тадриҷан ба сомон мерасиданд. Коллективи мо тамоми корҳои аз дасташ меомадагиро ба ҷо меовард, то ки аҳолии район аз қувваи харобиовари оташ зарар набинад, заминҳои серҳосил аз сӯхтор эмин дошта, молу мулки халқ муҳофизат карда шавад. Баъди чанд муддат колхозчӣ Мелихолро завҷаи худ интихоб намудам. Акнун дар қишлоқ ду нафар — ману завҷаам Яковлевҳо шудем.

**— Нахли сулолаи Яковлевҳо сабзида, шоха давонд, ба он Шумо ва завҷаатон ҳаёт бахшидед. Акнун шумораи шумоён, Яковлевҳо, ба панҷоҳу се нафар мерасад.**

— Дуруст аст, насли Яковлевҳо дарахти муқтадиреро мемонад. Ману Мелихол соҳиби ёздаҳ фарзанд ҳастем. Қариб ҳамаашон оила доранд. Дар оилаи калони мо намояндагони касбу кори гуногун ҳастанд. Писари калониамон Абдусаид дар маркази район муаллим, Абдураҳмон — ҷонишини сардори шӯъбаи милицияи райони Ёвон, Султон — экспедитори фабрикаи мурғпарварии райони Куйбышев, Амон — капитани милиция дар шаҳри Қӯрғонтеппа, духтарамон Зумрад — ревизори идораи савдои шаҳри Калининобод, Зайнаб ва Чинигул — колхозчӣ, Зулайхо — муаллима, Рустам — студенти филиали дар Қӯрғонтеппа будаи Институти давлатии педагогии ба номи Т. Г. Шевченкои шаҳри Душанбе мебошанд, Баҳром дар Армияи Советӣ хизмат мекунад, Усмон дар синфи 6-ум мехонад.

**— Оё он ҷавони соҳили Волга, бародархонди Шуморо ақаллан ягон хеши дураш пайдо нашуд?**

— Вақте ки понздаҳ сол муқаддам газетаи «Сельская жизнь» дар бораи ман нақл кард, ба қишлоқамон аз Татьяна Михайловна Яковлева — сокини шаҳри Артёмовски вилояти Донецк ба номам мактуб омад. Ӯ дар мактубаш навиштааст, ки шавҳараш Яков, писари дар ҷанг беному нишон шудааш Николай ном доштанд. Татьяна Михайловна расми ӯро низ фиристода буд. Он расм ба расми дӯсти фронтии ман мутлақо шабоҳат надошт. Зодгоҳаш ҳам дар Поволжье не, балки дар вилояти Донецк, буд. Ошкоро иқрор шудан лозим омад, ки он Николай Яковлев, ки ҳамроҳаш ба муқобили фашистон ҷангида будем, писари вай нест.

*Николай Яковлевич бо камоли эҳтиёт папкаи калонеро кушода, аз он мактуберо гирифту ба ман дароз кард. «Бигузор, дӯсти ту писари ман набошад, — навиштааст Татьяна Михайловна дар ҷавоби мактуби ӯ. — Аз ду сар ту бароям Коляи азизи ман ҳастӣ, мафтуни ин рафтори наҷибат ҳастам. Ба ту барои хотираи Николай Яковлевичро абадӣ гардониданат ташаккури самимонаи модарона. Иҷозат бидеҳ туро писар хонам... То даме ки зиндаам, қалби поку ҳассосатро аз хотир фаромӯш намекунам». Мактуб моҳи маи соли 1981 навишта шудааст. Николай аз модархондаш дигар нома нагирифт. Шояд ӯ дар қайди ҳаёт набошад. Охир он вақтҳо синни Николай Яковлевич аз 60 ва синни ӯ аз 80 боло буд ... Яковлев мактуби бисьёре мегирад. Ба ӯ аз Белоруссия, Украина, Молдавия, Ӯзбекистон мактуб менависанд. Солиён ӯ бо Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ И. И. Федорин, собиқ коменданти Берлин Л. Остапенко мукотиба дошт. Ва дар ҳамаи мактубҳо суханони самимона, миннатдорӣ, сарфарозию ифтихор. Яковлев нисбат ба ҳамполки ҳалокгардидааш, ба эҳсосоти муқаддаси дӯстию бародарӣ содиқ монд. Ҳоло, дар пиронсолӣ, шӯълаи чароғи ин дӯстӣ қалби ин ҷанговар ва тамоми фарзандону набераҳои ӯро мунаввар месозад. Тамоми ҳаёти Яковлев намунаи ҳақиқии интернационализми советӣ ва дӯстии вайроннашавандаи халқҳои республикаҳои бародарӣ мебошад.*

**— Шуморо ҳамчун ҷамоатчии фаъол низ мешиносанд. Лутфан аз ҷиҳати фаъолияти худ нақл бикунед.**

— Суханамро аз ҳамин чиз оғоз карданиам: дар мактаби миёнае, ки дар наздикии қишлоқамон воқеъ гардидааст, ҳамаи фарзандонам таҳсил кардаанд. Ҳоло ҳам писари аз ҳама-хурдиамон Усмон дар синфи шашуми ҳамин мактаб мехонад. Дар ҳамин мактаб набераҳоям низ таҳсил доранд. Ман инро барои он мегӯям, ки дар тӯли сӣ сол раиси комитети волидон мебошам. Ягон чорабинии муҳим бе иштироки ман намегузарад. Дар сӯҳбатҳоям бо мактаббачаҳо ман зуд-зуд ба масъалаҳои тарбияи ҳарбӣ — ватандӯстӣ дахл менамоям. Мактаббачаҳо нақли маро дар бораи ҷанг, корнамоиҳои ҷанговарони советӣ бо шавқу ҳавас гӯш мекунанд. Бисьёр вақт ба онҳо аз дӯсти фронтиам Николай Яковлев нақл менамоям.

Ба қарибӣ ман ба бачаҳо дар бораи як воқеаи ибратбахше аз ҳаёти ҳамсолам, сокини қишлоқи ҳамсоя Исмоил Шоимов нақл намудам. Ман бо ӯ моҳи маи соли 1941 дар назди Кишинёв, ки он вақтҳо дар ҳамон ҷо хизмат мекардам, вохӯрдам. Пеш аз ҷанг Шоимов сардори бригадаи пахтакорӣ шуда кор мекард, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон интихоб гардида буд. Вай 21 сол дошт. Ана дар ҳамон ҷо мо хабари мудҳиши ҷангро шунидем. Полки артиллерии мо, ки командираш Ротмистров буд, ба ҷанги нобаробари зидди душман дохил гардид. Вале қувваи афзалиятдоштаи душман водор сохт, ки ҷангкунон ақибнишинӣ кунем. Ниҳоят, мо дар беша — даҳ километр дуртар аз маҳалли аҳолинишин, ки дар он се пулемёт пинҳон карда шуда буд, мавқеъ гирифтем. Командири батарея Кузнецов барои овардани пулемётҳо аскарони ихтиёрӣ — коммунист Исмоил Шоимов, пулемётчӣ Юханов ва маро фиристод. Ба гурӯҳи начандон калони мо Шоимов сарварӣ мекард. Мо то поси шаб интизор шуда, сипас ба назди пуламётҳо рафтем. Онҳоро аз ҷои пинҳон кардашуда берун баровардем ва хеле боэҳтиёт ба соҳили дарьё овардем. Пуламётҳоро аз дарьё гузаронидани шудем. Вале душман пай бурда, ба тарафи мо оташ кушод. Шоимов бо оташи автомат моро дастгирӣ намуд. Юханов ҳалок шуд. Шоимову ман пулемётҳоро бардошта ба қисмамон овардем. Росташ, дастам ҷароҳатнок шуда буд. Бо амри командири полк барои иштирок кардан дар сессияи Совети Олии РСС Тоҷикистон Шоимов бо самолёт ба Тоҷикистон омад, маро бошад, ба госпиталь фиристоданд. Аз ҳамон вакт то ин дам ман Шоимовро дигар надидам.

**— Ғайр аз мактаб Шумо дар ягон ҷои дигар сӯҳбат мегузарондед?**

— Бо тақозои вазифаам ман борҳо дар байни аҳолӣ дар бораи муҳофизати муҳити зист сӯҳбатҳо гузаронидаам. Охир ман аввалҳо инспектор, сипас сардори инспекцияи давлатии оиди назорати сӯхтори шӯъбаи корҳои дохилии райони Куйбышев шуда кор мекардам. Хизматро дар рутбаи подполковники милиция ба анҷом расондам. Дар тӯли кору зиндагиам борҳо бо ҷавонон мулоқот доштам, ба онҳо аз таҷрибаи рӯзгор нақлу ривоятҳо кардаам. Аз ҷумла дар назди ҷавонони ба сафи Армияи Советӣ даъватшаванда ва коргарҷавонони корхонаҳо баромадҳо кардаам. Соли 1980 КМ ВЛКСМ барои ширкат варзиданам дар тарбияи ҷавонон ташаккурнома фиристод. Солиёни зиёд аъзои секцияи республикавии Комитети советии ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ будам. Бо вуҷуди пиронсолӣ ман минбаъд ҳам ба кори хайри тарбияи насли наврас тамоми қувваю донишамро мебахшам.

Мусоҳиб С. **СОҲИБОВ**

## Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика хабар медиҳад

# КАДРҲОИ ИЛМИИ ТОҶИКИСТОН

ДАР ЯК муддати кӯтоҳи таърихӣ дар республика муассисаҳои илмӣ барпо намуда, отряди калони олимоне тайёр карда шуд, ки дар соҳаҳои асосии илми муосир кор мекунанд. Ҳоло дар 58 муассисаи илмӣ 8,8 ҳазор нафар ходимони илмӣ кор мекунанд, шумораи онҳо назар ба соли 1940-ум 25 баробар афзуд.

**Шумораи коркунони илмӣ дар РСС Тоҷикистон**
(дар охири сол: нафар)

| | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 | 1987 |
|---|---|---|---|---|---|
| Ҳамаи коркунони илмӣ (якҷоя бо кадрҳои илмӣ-педагогии мактабҳои олӣ) | 5067 | 7590 | 8452 | 8611 | 8800 |
| аз он ҷумла унвони илмдор: | | | | | |
| доктори илм | 102 | 183 | 229 | 234 | 245 |
| номзади илм | 1364 | 2505 | 3074 | 3188 | 3300 |
| аз шумораи умумии коркунони илмӣ унвонӣ илмӣ доранд: | | | | | |
| аъзоёни ҳақиқӣ, аъзо-корреспондентҳо, профессорҳо | 90 | 147 | 172 | 184 | 195 |
| доцентҳо | 358 | 785 | 979 | 1000 | 1009 |
| ходимони калони илмӣ | 204 | 409 | 466 | 551 | 510 |

**Шумораи коркунони илмӣ аз рӯи соҳаҳои гуногуни илм**
(дар охири сол: нафар)

| | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|
| Шумораи коркунони илмӣ | 5067 | 7590 | 8452 | 8611 |
| аз ҷумла дар соҳаҳои гуногуни илм: | | | | |
| физикаю математика | 577 | 930 | 949 | 969 |
| химия | 199 | 343 | 428 | 441 |
| биология | 447 | 571 | 547 | 544 |
| геологияю минералогия | 180 | 197 | 239 | 235 |
| техника | 484 | 893 | 1197 | 1237 |
| хоҷагии қишлоқ | 373 | 477 | 446 | 468 |
| таърих | 389 | 379 | 421 | 432 |
| иқтисодиёт | 316 | 626 | 666 | 669 |
| фалсафа | 153 | 235 | 232 | 241 |
| филология | 747 | 1043 | 1241 | 1228 |
| география | 53 | 41 | 60 | 61 |
| ҳуқуқшиносӣ | 42 | 56 | 65 | 72 |
| педагогӣ | 459 | 724 | 724 | 718 |
| тиб | 427 | 658 | 808 | 823 |
| дорусозӣ | — | 3 | 10 | 10 |
| ветеринария | 36 | 79 | 89 | 72 |
| санъатшиносӣ | 82 | 148 | 157 | 203 |
| меъморӣ | 10 | 13 | 17 | 14 |
| психология | 17 | 66 | 44 | 45 |
| ва ғайраҳо | 76 | 108 | 112 | 129 |

Академияи илмҳо, ки соли 1951 таъсис ёфтааст, маркази асосии афкори илмӣ гардидааст. Он 18 муассисаи илмиро муттаҳид менамояд, ки 15-тои онҳо институтҳои тадқиқоти илмӣ мебошанд.

| | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 | 1987 |
|---|---|---|---|---|---|
| Шумораи аъзоёни ҳақиқӣ ва аъзо-корреспондентҳо | 40 | 44 | 51 | 50 | 57 |
| Шумораи коркунони илмии муассисаҳои илмии академия | 960 | 1324 | 1514 | 1492 | 1502 |
| аз он ҷумла унвони илмидор: доктори илм | 30 | 59 | 85 | 89 | 92 |
| номзади илм | 303 | 539 | 656 | 663 | 676 |

Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон базаи муқтадири таҷрибавӣ дорад, ки бо таҷҳизоти навтарин муҷаҳҳаз аст.

Соли 1987-ум 38 муассисаи илмии соҳавӣ ва академӣ зиёда аз 520 кори (мавзӯи) таҳқиқоти илмӣ ва таҷрибавию конструкториро анҷом доданд.

Дар республика дар 22 муассисаи илмӣ ва 5 мактаби олӣ, ки охири соли 1987 дар онҳо қариб 600 аспирант таҳсил мекард, кадрҳои илмӣ тайёр карда мешаванд.

**Шумораи аспирантҳо**
(дар охири сол)

| | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 | 1987 |
|---|---|---|---|---|---|
| Ҳамаи аспирантон | 648 | 568 | 564 | 578 | 572 |
| аз ҷумла таҳсил кардаанд: | | | | | |
| аз истеҳсолот ҷудо шуда | 471 | 200 | 261 | 268 | 284 |
| аз истеҳсолот ҷудо нашуда | 177 | 368 | 303 | 310 | 288 |
| Дар муассисаҳои илмӣ (ғайр аз мактабҳои олӣ) | 349 | 254 | 265 | 277 | 274 |
| аз ҷумла таҳсил кардаанд: | | | | | |
| аз истеҳсолот ҷудо шуда | 243 | 86 | 95 | 102 | 111 |
| аз истеҳсолот ҷудо нашуда | 106 | 168 | 170 | 175 | 163 |
| Дар мактабҳои олӣ | 299 | 314 | 299 | 301 | 298 |
| аз ҷумла таҳсил кардаанд: | | | | | |
| аз истеҳсолот ҷудо шуда | 228 | 114 | 166 | 135 | 173 |
| аз истеҳсолот ҷудо нашуда | 71 | 200 | 133 | 123 | 125 |

Соли 1987 аспирантураро 143 нафар хатм карданд, аз онҳо 43 нафар ё худ 30 фоизашон диссертацияро ҳимоя карданд ва ба ҳимоя пешниҳод намуданд.

**Ба матбаа 31.05.88 супурда шуд. Ба чопаш 17.06.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17120 (тоҷикӣ—12006, русӣ—5114). КЛ. 05397. Супориши 2408.**

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!



# Коммунисти Тоҷикистон






8

1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

8 август 1988

*Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС иродаи армияи 20-миллионнафараи коммунистон, манфиатҳои куллии халқи советиро ифода намуда, чунин изҳор кард: партия процесси бозсозии революциониро суботкорона ва ҳадафмандона вусъат дода, бебозгаштии онро таъмин намуда, барои расидан ба мақсадҳои он тамоми тадбирҳоро меандешад.*

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

# Мундариҷа




ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ,
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:

734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.





Муҳаррири техникӣ
И. И. Аҳмадов
Мусаҳҳеҳон:
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонқулов

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## дар бораи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС

28 июни соли 1988 дар Москва — дар Қасри Съездҳои Кремль кори Конференцияи XIX умумииттифоқии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ дар вазъияти амалӣ, дар рӯҳи анъанаҳои ленинӣ сар шуд.

Аз вақти конференцияи пештара 47 сол гузашт. Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ, ки бо қарори КМ КПСС даъват шудааст, дар марҳалаи дигаргунии куллии бозсозӣ ҷамъ омад, то ки ба саволҳои зерин ҷавоб диҳад, ки барои партия ва мамлакат аҳамияти ҳаётан бузург доранд: ҷамъбасти аввалини бозсозӣ чӣ гуна аст, барои бартараф намудани монеаҳои сари роҳ кадом чораҳоро андешидан лозим аст, чӣ бояд кард, ки процесси навсозии революционӣ нобозгард шавад.

Пеш аз конференция аз рӯи Тезисҳои КМ КПСС мубоҳисаи самарабахш ва рӯирост шуда гузашт. Коммунистон ва бепартиявиён дар рафти он дар роҳи минбаъд ҳам муттаҳиду муташаккил шудани ҷамъияти советӣ, такмилу вусъат ёфтани бозсозӣ бисьёр тавсияҳои конструктивӣ ва фикру мулоҳизаҳои танқидӣ баён карданд.

Соати 10 пагоҳӣ. Вакилон дар зал пайдо шудани аъзоёни Бюрои Сиёсии КМ КПСС рафиқон М. С. Горбачёв, В. И. Воротников, А. А. Громыко, Л. Н. Зайков, Е. К. Лигачёв, В. П. Никонов, Н. И. Рыжков, Н. Н. Слюньков, М. С. Соломенцев, В. М. Чебриков, Э. А. Шеварднадзе, В. В, Щербицкий, А. Н. Яковлевро бо чапакзанӣ пешвоз гирифтанд.

Конференцияро бо супориши Комитети Марказии КПСС Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв кушод. Ӯ аз номи советн намояндагони ҳайатҳои вакилон тавсия кард, ки президиуми конференция дар ҳайати назар ба съезд камтар — аз 112 кас интихоб карда шавад. Ин таклиф якдилона қабул шуд.

Дар конференция пешниҳоди ба вакил рафиқ В. В. Вяляс — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Эстония, ки баъди анҷоми интихоби вакилони конференцияи умумипартиявӣ ба ин мансаб интихоб шудааст, додани мандат қабул гардид.

Баъд дигар органҳои роҳбарикунандаи конференция — котибот, комиссияҳои таҳририя ва мандатӣ якдилона ташкил шуданд.

Раисикунанда — аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС Е. К. Лигачёв рӯзномаи кори конференцияро эълон менамояд, ки онро Пленуми июнии (соли 1987) КМ КПСС тасдиқ кардааст:

1. Дар бораи рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, натиҷаҳои асосии нимаи якуми панҷсолаи дувоздаҳум ва вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ дар роҳи ривоҷ додани бозсозӣ.

2. Дар бораи тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият.

Рӯзнома ва тартиби кори конференция тасдиқ шуда, пешниҳоди дар як маърӯза баён кардани мундариҷаи масъалаҳои якум ва дуюми рӯзнома қабул мегардад.

Сухан барои маърӯзаи Комитети Марказии КПСС дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ ба Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв дода мешавад.

Вакилон маърӯзаи М. С. Горбачёв «Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ»-ро бо диққати том шуниданд ва дар рафти он борҳо чапакзанӣ карданд.

Дар маҷлиси бегоҳӣ, ки таҳти раёсати аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС А. Н. Яковлев гузашт, иштироккунандагони конференция ба муҳокимаи маърӯза шурӯъ карданд.

Рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Бакатин В. В. — котиби якуми комитети партиявии вилояти Кемерово, Моторный Д. К. — раиси колхози ба номи Кирови вилояти Херсон, Колбин Г. В. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон, Белянинов В. К. — котиби комитети партиявии шаҳри Москва, Абалкин Л. И. — директори Инсти-

тути иқтисодиёти Академияи илмҳои СССР, Чазов Е. И. — вазири нигаҳдории тандурустии СССР, Масолиев А. М. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Қирғизистон.

* * *

Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС 29 июни соли 1988 кори худро давом дод.

Дар маҷлиси пагоҳӣ аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС, котиби якуми комитети партиявии шаҳри Москва Л. Н. Зайков раисӣ кард.

Вакилони конференция маърӯзаи комиссияи мандатиро, ки раиси комиссия, номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС Г. П. Разумовский хонда дод, шуниданд. Маърӯзаи комиссияи мандатӣ якдилона тасдиқ шуд.

Сипас вакилон муҳокимаи маърӯзаи М. С. Горбачёвро «Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ» давом доданд.

Рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Калашников В. И. — котиби якуми комитети партиявии вилояти Волгоград, Карпов В. В. — котиби якуми Правленияи Иттифоқи нависандагони СССР, Попов Ф. В. — котиби якуми комитети партиявии кишвари Олтой, Смирнов В. П. — муратиби радиоаппаратураи иттиҳодияи оптикию механикии ба номи В. И. Ленини Ленинград, Арбатов Г. А. — директори Институти Штатҳои Муттаҳидаи Америка ва Канадаи Академияи илмҳои СССР, Везиров А. Х. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Озарбойҷон.

Иштироккунандагони конференция барои тайёр кардани лоиҳаҳои резолюцияҳои зерин комиссияҳо интихоб намуданд:

«Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ» ва «Дар бораи демократиконии ҷамъияти советӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ».

«Дар бораи мубориза ба муқобили бюрократизм».

«Дар бораи муносибатҳои байни миллатҳо».

«Дар бораи ошкорбаёнӣ».

«Дар бораи ислоҳоти ҳуқуқӣ».

Баъди танаффус таҳти раёсати аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС Н. Н. Слюньков муҳокимаи маърӯза аз нав сар шуд. Инҳо ба музокира баромаданд: Ульянов М. А. раиси Правленияи Иттифоқи ходимони театрии РСФСР, Качура Б. В. — котиби КМ Партияи Коммунистии Украина, Федотова С. А. — муаллимаи мактаби рақами 130, шаҳри Пермь, Марчук Г. И. — президенти Академияи илмҳои СССР.

Дар маҷлиси бегоҳӣ аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС В. П. Никонов раисӣ кард.

Аз рӯи маърӯза рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Арутюнян С. Г. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Арманистон, Соколов Е. А. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Белоруссия, Бондарев Ю. В. — ҷонишини раиси правленияи Иттифоқи нависандагони РСФСР, Полозков И. К. — котиби якуми комитети партиявии кишвари Краснодар, Мироненко В. И. — котиби якуми КМ ВЛКСМ, Кабаидзе В. П. — директори генералии иттиҳодияи дастгоҳсозии ба номи 50-солагии СССР-и Иваново, Пуго Б. К. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Латвия.

Нутқи иштироккунандагони конференция бо диққати том шунида шуда, баъзеҳо луқма мепартофтанд, нидоҳо шунида мешуданд, аҳли зал фикр баён мекард.

Дар охири маҷлис рафиқ М. С. Горбачёв ба як қатор саволҳое, ки ба президиуми конференция расидаанд, ҷавоб дод.

* * *

30 июни соли 1988 Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС корашро давом дод.

Дар маҷлиси пагоҳӣ аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, Раиси Совети Вазирони СССР Н. И. Рыжков раисӣ кард.

Вакилони конференция муҳокимаи маърӯзаи М. С. Горбачёвро «Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ» давом доданд.

Рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Постников В. И. — директори генералии иттиҳодияи истеҳсолии мурғпарварии «Ставропольское»-и кишвари Ставрополь, Ярин В. А. — оператори стани комбинати металлургии ба номи В. И. Ленини Нижне Тагили вилояти Свердловск, Логунов А. А. — ректори Университети давлатии ба номи М. В. Ломоносови Москва, Мельников В. И. — котиби якуми комитети партиявии вилояти Коми, Патиашвили Д. И. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Гурҷистон, Стародубцев В. А. — раиси иттиҳодияи агросаноатии «Новомосковское»-и вилояти Тула.

Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв — раиси комиссияи тартиб додани лоиҳаи резолюцияҳои «Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ» ва «Дар бораи демократиконии ҷамъияти советӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ», як қатор масъалаҳои принципиро, ки вакилони конференция ба миён гузоштаанд, фаҳмонда дод.

Дар маҷлиси рӯзонае, ки таҳти раёсати аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Украина В. В. Щербицкий гузашт, раиси комиссияи мандатӣ Г. П. Разумовский сухан кард. Вай хабар расонд, ки фактҳои мақолаи «Муқовимат», ки дар журнали «Огонёк» интишор ёфтааст, бояд дурусттар тафтиш карда шаванд. Бинобар ин таклиф кард, ки ин кор ба Комитети назорати партиявии назди КМ КПСС ва [illegible] СССР супурда шавад. Таклиф қабул шуд.

Сармуҳаррири журнали «Огонёк» В. А. Коротич бо хоҳиши вакилон масъалаи даҳлшударо бояду шояд фаҳмонда дод.

Дар муҳокимаи маърӯза рафиқони зерин иштирок карданд: Рамазонов К. З. — пӯлодгудози комбинати металлургияи Қарағанда, Саранских В. И. — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Череповец, Живетьева Л. П. — зоотехники фермаи заводи давлатии зотпарварии «Первомайский»-и ба номи 60-солаги СССР-и вилояти Новосибирск, Нишонов Р. Н. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Ӯзбекистон, Лаптев И. Д. — сармуҳаррири газетаи «Известия».

Дар маҷлиси бегоҳӣ аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, раиси Совети Вазирони РСФСР В. И. Воротников раисӣ кард.

Аз рӯи маърӯза рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Фёдоров С. Н. — директори генералии комплекси байнисоҳавии илмию техникии «Микрохирургияи чашм»-и ш. Москва, Боровик Г. А. — раиси Комитети советии муҳофизати сулҳ, Платонов В. М. — котиби комитети партиявии иттиҳодияи истеҳсолии «Заводи тракторсозии Челябински ба номи В. И. Ленин», Захарова О. М. — оператори фабрикаи маъдани № 12-уми иттиҳодияи истеҳсолию илмии «Якуталмаз», Фатеев А. М. — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Ленинград, Загайнов Г. И. — сардори шӯъбаи Институти марказии аэрогидродинамикии ба номи Н. Е. Жуковский, Нежельский В. Ю. — газчии комбинати металлургии Орску Халилови шаҳри Новотроицк, Сонгайла Р.-Б. И. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Литва, Айдак А. П. — раиси колхози «Ленинская искра»-и РАСС Чувашистон.

* * *

1 июли соли 1988 дар Қасри Съездҳои Кремль Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС корашро давом дод.

Дар маҷлиси пагоҳӣ аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР А. А. Громыко раисӣ кард.

Вакилон маърӯзаи М. С. Горбачёвро «Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ» муҳокима карданд.

Рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Месяц В. К. — котиби якуми комитети партиявии вилояти Москва, Мельников А. А. — устои цехи шассии корхонаи васлгарии механикии заводи автомобильсозии Волжски ба номи 50-солагии СССР, вилояти Куйбышев, Моргун Ф. Т. — раиси Комитети давлатии СССР оид ба муҳофизати табиат, Бакланов Г. Я. — сармуҳаррири журнали «Знамя», Громов Б. В. —фармондеҳи армия, Емелина Н. К. — директори фабрикаи трикотажи Смоленск, Олейник Б. И. — котиби правленияҳои Иттифоқи нависандагони СССР ва РСС Украина, Примаков Е. М. — директори Институти иқтисодиёти ҷаҳонӣ ва муносибатҳои байналхалқии Академияи илмҳои СССР.

Дар маҷлиси рӯзона, ки таҳти раёсати аъзои Бюрои Сиёсӣ, раиси Комитети назорати партиявии назди КМ КПСС М. С. Соломенцев гузашт, аз рӯи маърӯза С. К. Гроссу — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Молдавия нутқ кард.

Дар рафти музокира сардори бригадаи заводи сайқали хӯлаҳои махсуси Москва Ю. Ф. Сурков сухан гирифт. Вай дар ҳаққи як қатор нотиқоне, ки минбарро на барои нутқҳои конструктивӣ, балки барои ҳисоботи якранга истифода мебаранд, мулоҳизаҳои танқидӣ баён кард.

Сипас, дар муҳокимаи маърӯза рафиқони зерин иштирок доштанд: Маҳкамов Қ. М.— котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Ягодин Г. А. — раиси Комитети давлатии СССР оид ба маорифи халқ, Володин Б. М. — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ростов, Ельцин Б. Н. — ҷонишини якуми раиси Комитети давлатии бинокории СССР, вазири СССР.

Дар маҷлиси бегоҳӣ аъзои Бюрои Сиёсӣ, Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв раисӣ кард.

Аз рӯи маърӯза рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Усмонов Г. И. — котиби якуми комитети партиявии вилояти Тотористон, Шалаев С. А. — раиси ВЦСПС, Вяляс В. И. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Эстония, Пухова З. П. — раиси Комитети занони советӣ, Лигачёв Е. К. — аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС, Квицинский Ю. А. — сафири фавқулодда ва мухтори СССР дар РФГ, Ниёзов С. А. — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Туркманистон, Афанасьев В. Г. — сармуҳаррири газетаи «Правда».

Раисони комиссияҳои тайёр кардани резолюцияҳои конференция дар бораи кори ин комиссияҳо ахбор доданд: М. С. Горбачёв — Котиби генералии КМ КПСС, Е. К. Лигачёв — котиби КМ КПСС, Н. И. Рыжков — Раиси Совети Вазирони СССР, А. Н. Яковлев — котиби КМ КПСС, А. А. Громыко — Раиси Президиуми Совети Олии СССР.

Баъди муҳокимаи ҳамаҷонибаи лоиҳаҳо резолюцияҳо бо ислоҳу иловаҳо қабул шуданд.

Дар Конференция рафиқ Горбачёв М. С. нутқи хотимавӣ кард.

Бо супориши президиуми конференция М. С. Горбачёв таклиф ба миён гузошт, ки «Дар бораи баъзе чораҳои таъхирнопазири амалӣ гардондани ислоҳоти системаи сиёсии мамлакат» резолюция қабул карда шавад. Вакилон резолюцияро якдилона қабул карданд.

Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС пӯшида эълон карда мешавад.

Гимни партиявии «Интернационал» садо дод.

〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰〰

# ДАР БОРАИ РАФТИ АМАЛӢ ГАРДОНДАНИ ҚАРОРҲОИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС ВА ВАЗИФАҲОИ РИВОҶ ДОДАНИ БОЗСОЗӢ

*Маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС*

## *М. С. ГОРБАЧЁВ*

*дар Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС*

*28 июни соли 1988*

Рафиқон вакилон!

Бозсозии революциониро, ки бо ташаббусу роҳбарии партия дар мамлакатамон ривоҷ ёфтааст, чӣ тавр амиқ ва бебозгашт гардонем, — чунин аст масъалаи асосие, ки дар назди мо, вакилони Конференцияи XIX партиявии умумиттифоқӣ, меистад.

Ин масъаларо худи ҳаёт ба миён гузоштааст. Онро партия ва халқ ба таври васеъ муҳокима мекунанд. Ба иҷрои роли пешоҳанги сиёсӣ дар марҳалаи нави тараққиёти ҷамъияти советӣ қодир будани партия вобаста ба он аст, ки мо ин масъаларо то чӣ андоза дуруст ҳал менамоем.

Се соли охирини ҳаётамонро бо ҳуқуқи комил метавон солҳои дигаргунӣ номид. Бо саъю кӯшиши партия ва меҳнаткашон муяссар шуд, ки ба сӯи кризиси соҳаҳои иктисодӣ, иҷтимоӣ ва маънавӣ лағжидани мамлакат боздошта шавад. Акнун ҷамъият гузашта, ҳозира ва ояндаашро беҳтар медонад ва мефаҳмад. Сиёсати бозсозӣ, ки ба программаҳои конкретии иҷтимоию иқтисодӣ табдил ёфтааст, кори амалии миллионҳо нафар одамон мегардад. Дар ҳамин аст вазъияти сиёсии мамлакат.

Мо мебинем, ки ҷамъият чӣ тавр рӯҳбаланд гардид. Ҳаёти маънавии мамлакат гуногунтар, шавқовартар ва ғанитар шуд. Бисьёр ғояҳои К. Маркс ва В. И. Ленин, ки то вақтҳои охир ё яктарафа фаҳмида мешуданд ва ё умуман аз хусуси онҳо чизе гуфта намешуд, тобиши нав пайдо мекунанд. Асоси эҷодии социализми илмӣ ва инсонпарвар дар муборизаи зидди догматизм таҷдид меёбад.

Одамон масъулияти худро ҳис намуданд, бепарвоӣ ва дилхунукиро бартараф мекунанд, насими навсозӣ солимии ахлоқи халқро устувор мегардонад. Демократиконӣ мавҷи пурикқтидори андеша, эҳсосот ва ташаббусро ба вуҷуд овард. Ҷорӣ шудани ҳақиқат ва ошкорбаёнӣ фазои ҷамъиятро пок месозад, одамонро болу пар мебахшад, шуурро озод мекунад, ба фаъолияти пурҷӯшу хурӯш ҳавасманд менамояд.

Ин, рафиқон, процесси пурҷӯшу хурӯш ва таъсирбахшест, ки ҳамаи чизи поку пешқадами халқамон ба он ҷалб шудааст, қувваҳои навсозии революционӣ муттаҳид мешаванд. Одамон ба бозсозӣ бовар намуданд, онҳо талаб мекунанд, ки бемайлон ба пеш ва танҳо ба пеш бояд рафт.

Синфи коргар дараҷаи баланди шуур ва муташаккилӣ нишон медиҳад. Вай дар ҷараёни ба ҳаётамон ворид гардидани чизи ғайримуқаррарӣ, нав ва мураккаб сифатҳон аҷоиби сиёсию маънавиашро бори дигар намоиш дода, ба кор муносибати ҳақиқатан граждании ва давлатӣ нишон дода, бозсозиро бо меҳнат дастгирӣ мекунад. Он мавқеи синфи коргар ба партия имкон медиҳад, ки дигаргуниҳои революциониро дилпурона ба амал барорад.

Деҳқонон бо майли тамом ҳамовоз шуданд. Съезди колхозчиён нишон дод, ки деҳқонон чӣ гуна қувваи тавонои бозсозӣ доранд.

Мубориэони бозсозӣ дар хоҷагии қишлоқ шаклҳои нави корро ҷасурона истифода мебаранд, бо илм ва технологияи самарабахш мусаллаҳ мешаванд, ба хотири кори нав тайёранд, ки озмоиш кунанд, ҷустуҷӯ намоянд ва ҳатто аз таваккал наҳаросанд. Ба манфиати худ ба Ватан бо тамоми қувва, бо камоли масъулият ва кордонӣ меҳнат кунанд.

Бозсозӣ нуктаи маълуми Ленинро дар бораи зиракии иҷтимоии интеллигенция ва дигаргуниҳои ҷамъиятро дастгирӣ кардани он тасдиқ намуд. Интеллигенция даъвати партияро дар бораи пурра ба хизмати бозсозӣ гузоштани нерӯи интеллектуалӣ ва маънавии ҷамъият самимона дастгирӣ кард.

Интеллигенция сабақи ҳақиқатро, ки съезди XXVII дода буд, аз таҳти дил дастгирӣ кард. Вай қарорҳои дар давоми се соли охир қабулнамудаи партияро пурра маъқул ёфт.

Инак, натиҷаи асосии сиёсии давраи баъди пленуми апрелӣ тағьир ёфтани тамоми вазъияти ҷамъият, оғози татбиқи идеяҳои навсозӣ, сиёсати бозсозии партияро ҳарчӣ бештар дастгирӣ кардани халқи советист.

Вале оё ин чунин маъно дорад, ки дар ҳама ҷо босуръат пешравиҳо ба назар мерасанд ва дигаргуниҳои революционӣ бебозгашт гардидаанд?

Не, чунин маъно надорад. Агар мо хоҳем, ки воқеиятро ба назар гирем, бояд эътироф кунем: ҳанӯз ин тавр нашудааст рафиқон. Мо сабабҳои асосии монеаҳоро ҳанӯз ошкор ва рафъ накардаем, механизми навсозиро на дар ҳама ҷо ба кор андохтаем, онро дар баъзе мавридҳо муайян ҳам накардаем. Фаъолияти бисьёр ташкилотҳои партиявӣ ҳанӯз ба дараҷаи вазифаҳои бозсозӣ намеистад. Дигаргуниҳои нави сифатии тараққиётамон заруранд, ин бошад, қабули қарорҳои басо қатъӣ, амалӣ, фаъолона ва ташаббускоронаро талаб мекунад.

Имрӯз дар назди мо бисьёр масъалаҳои мураккаб истодаанд, вале кадоми онҳо асосист. КМ КПСС чунин мешуморад, ки ин масъала ислоҳоти системаи сиёсиамон мебошад.

Комитети Марказӣ дар Тезисҳо ба конференция платформаи худро баён кард. Дар онҳо вазифа гузошта нашудааст, ки ба ҳама чиз ҷавобҳои тайёр дода шавад. Мо умед доштем, ки дар рафти муҳокима идеяҳо ва тавсияҳои наве ба миён меоянд, ки конференция онҳоро ба ҳисоб мегирад. Он вақт қарорҳои он ҳақиқатан ҳам самараи эҷодиёти коллективонаи тамоми партия ва халқ мегарданд.

Ба ҳамин тариқ, ҳадафи сиёсии конференцияи мо ин аст, ки давраи баъди Пленуми апрелии КМ ва съезди XXVII КПСС-ро дар рӯҳи анъанаҳои ленинӣ ва дар асоси таҷрибаи ғуншуда ҳаматарафа ва аз нигоҳи танқидӣ дарк намуда, стратегияро ғанӣ гардонда ва тактикаи дигаргунсозиҳоямонро конкрет намуда, чунин роҳҳо, шаклҳо ва усулҳои корро муайян кунем, ки тараққиёти бемайлон ва бебозгашти бозсозиро таъмин намоянд.

# I.

# БОЗСОЗИРО ИНКИШОФ ДИҲЕМ ВА АМИҚ ГАРДОНЕМ

## 1. Ба комьёбиҳо танқидан баҳо диҳем

Рафиқон! Процесси навсозии революционӣ соҳаи ҳалкунандаи зиндагӣ — иқтисодиётро ҳарчи амиқтар фаро мегирад.

Мо ба ислоҳоти амиқ, аз ҷиҳати мақсаду миқьёсаш ҳақиқатан куллии системаи идоракунии хоҷагии халқ шурӯъ кардем. Қисми зиёди звеноҳои ибтидоии иқтисодиёт дар асоси Қонуни корхонаи давлатӣ принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузориро ёд мегирад. Қонуни ба қарибӣ қабулшуда дар бораи кооперация дар СССР роҳи дар иқтисодиёти мамлакат барпо намудани сектори калони кооперация, дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ пурра истифода бурдани шаклҳои гуногуни коопéрацияро мекушояд.

Бозсозии муносибатҳои меҳнатӣ ва дохили истеҳсолот дар заминаи пудрат ва иҷора сар шуд, ки имкон медиҳад афзалияти моликияти ҷамъиятӣ пайваста бо манфиати шахсии одам, муносибати дилсӯзонаи ӯ ба кор, худсобиткунии гражданӣ истифода шавад. Фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ривоҷ дода шуд.

Як қатор қарорҳои муҳими принципӣ қабул шуданд, ки роҳҳои бозсозиро аз рӯи соҳаҳои асосии хоҷагии халқ ва соҳаи иҷтимоӣ, ки амалӣ мешаванд, муайян кардаанд.

Иқтисодиёт тадриҷан суръат мегирад. Соли гузашта бори аввал тамоми афзоиши даромади миллӣ аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ба даст омад. Даромади реалии меҳнаткашон афзун гардид. Дар ду соли панҷсолаи ҷорӣ вай ба ҳар сар аҳолӣ 4,6 фоиз зиёд шуд.

Ҳар сол ба истифода додани манзил назар ба панҷсолаи ёздаҳум 15 миллион метри мураббаъ зиёд гардид. Мо ба ислоҳоти маорифи халқ ва нигаҳдории тандурустӣ ба таври ҷиддӣ камар бастем. Таваллуд зиёд ва фавт кам шуд, ки ин бештар натиҷаи муборизаи зидди бадмастӣ ва майзадагист.

Тамоюли ба эътидол омадани вазъияти иҷтимоию иқтисодӣ соли ҷорӣ низ ривоҷ ёфт. Даромади миллӣ назар ба даромади дар план пешбинишуда дар сурати мутлақо кам шудани шумораи шахсони ба истеҳсолоти моддӣ машғул зудтар афзуд.

Истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ босуръат зиёд мешавад, ки ин имкон дод супориши панҷмоҳа аз рӯи ҳаҷми муомилоти мол иҷро гардад. Назар ба ҳамин давраи соли гузашта 5,9 фоиз зиёд озуқа ва молҳои ғайриозуқавӣ фурӯхта шуд. Ҳаҷми хизматрасонии маишии аҳолӣ 13,5 фоиз зиёд гардид.

Сохтмони манзил ва объектҳои иҷтимоию маишӣ суръат гирифт, 6 фоиз зиёд квартираю хона, 22 фоиз зиёд мактабҳои маълумоти умумӣ, қариб сеяк зиёд муассисаҳои томактабии бачаҳо, клубҳо ва хонаҳои маданият, 2 баробар зиёд беморхонаҳо сохта шуданд.

Ҳамаи ин самараи реалии бозсозист. Вале мо, рафиқон, бояд ба ҳама чиз танқидан баҳо диҳем, махсусан, агар аз рӯи натиҷаи ниҳоӣ — дараҷаи зиндагии халқ баҳо диҳем, равшан мебинем, ки дар баробари тамоми ҷиҳатҳои мусбат, вазъияти иқтисодиёт суст тағьир меёбад.

Сабаби ин дар чист?

Бояд, рафиқон, ошкоро бигӯем, ки мо ба тамоми мохияту душвории

деформацияҳо ва карахтии солҳои гузашта баҳои зарурӣ надодем. Умуман аз бисьёр чиз хабар надоштем ва фақат ҳоло мебинем, ки бесарусомонии соҳаҳои гуногуни иқтисодиёт назар ба тасаввуроти аввала ҷиддитар аст.

Чӣ андоза ҷиддӣ будани вазъият, аз ҷумла, аз вазъияти молиявии мамлакат дида мешавад. Дар давоми солҳои зиёде хароҷоти бюҷети давлат назар ба даромад зудтар меафзуд. Дефицити бюҷет ба бозор фишор меорад, устувории сӯм ва тамоми муомилоти пулро суст мекунад, процессҳои пастшавии қурби пулро ба амал меорад.

Ба фикрам, вақте ки мо аз хусуси хатоҳо ва сабақҳои талхи гузашта сухан меронем, бояд нисбат ба худ, нисбат ба имрӯз аз гузаштагон дида, бештар сахтгиру нуктагир бошем, на фақат муваффақиятҳо, балки хатою сабақҳои фаъолиятамонро дар давоми се соли охир, хатою ғалатеро, ки дар рафти бозсозӣ кардем, низ таҳлил намоем. Ва бояд аз ҳамин нуқтаи назар худтанқидан бигӯем: мо дар давоми се сол назар ба он чӣ, ки дар самтҳои асосии бозсозӣ ва пеш аз ҳама дар роҳи зиёд кардани самараи иқтисодиётамон ва беҳтар намудани натиҷаҳои ниҳоии он кардаем, кори хеле зиёдро ба ҷо оварда наметавонистем.

Охир, ин аён аст, ки мамлакат имрӯз ҳам ба ҳисоби ҳар воҳиди даромади миллӣ ҳамоно аз ҳад зиёд сӯзишворӣ, энергияи электр, металл сарф мекунад. Аз ин сабаб камчинии ресурсҳо дар сурати зиёд будани ҳаҷми истеҳсолоти онҳо маҷбур месозад, ки барои мустаҳкам намудани заминаи ашьёи хом ва сӯзишворию энергия маблағҳои нав ба нав ҷудо кунем.

Мо барои баромадан аз ин вазъияти нобоб ба модернизацияи куллии мошинсозии ватанӣ ҳамчун шарти асосии тезонидани процесси илму техника, реконструкцияи тамоми хоҷагии халқамон шурӯъ кардем. Ин, метавон гуфт, программаи бемисл аст. Вай на фақат дар худи мошинсозӣ, балки дар саноати химия, металлургия, соҳаҳои дигар ва, албатта, ҳам дар соҳаи тадқиқоти илмӣ ва ҳам дар соҳаи ихтироот саъю кӯшиши зиёдеро низ талаб мекунад.

Қор дар ин соҳа ривоҷ ёфтааст, вале ба миқьёси вазифаҳои ба миёнгузошта ҳанӯз мувофиқ нест, вай махсусан дар микроэлектроника, техникаи компьютерӣ, ба вуҷуд овардани масолеҳи прогрессивӣ барин соҳаҳои асосӣ суст иҷро мешавад. Ба ин Бюрои Совети Вазирони СССР оид ба мошинсозӣ ва Қомитети давлатии СССР оид ба илму техника, кадрҳои роҳбарикунандаи ин соҳаҳо бевосита ҷавобгаранд. Ба зимми ин сохти иқтисодиёт умуман суст дигар мешавад. Ин чунин маъно дорад, ки аксарияти проблемаҳои дар гузашта ғуншуда дар он бозмондаанд. Вале охир ин ҳам натиҷаи муносибатҳои ҳозираи роҳбарӣ ба иқтисодиёт аст.

Ва боз як чизи дигар. Чунон ки шумо дар хотир доред, дар Пленуми июнии КМ сухан аз зарурати ба ҳам пайвастани мақсадҳои дарозмуддати стратегӣ ба таври максималӣ қонеъ гардондани талаботи асосии халқ мерафт. Бозсозии структурӣ, ислоҳоти куллии иқтисодӣ процессҳои асосианд. Онҳо вақт, саъю кӯшиш ва маблағи зиёдро талаб мекунанд. Мо баробари иҷрои ин вазифаҳо бояд дар айни замон проблемаҳои таъхирнопазири баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқро ҳам фавран ҳал кунем.

Ин равия умуман аз дастурҳои съезди XXVII партия оид ба пурзӯр намудани тамоюли иҷтимоии тараққиёти мо бармеояд.

Ин вазифаҳо чӣ тавр иҷро мешаванд?

Аз проблемаи озуқаворӣ шурӯъ мекунам, зеро ин, охир, нуктаи дардмандтарини ҳаёти ҷамъият, ҷиддитарин проблема мебошад.

Дар ин соҳа пешравиҳои муайяне ба назар мерасанд. Вале онҳо моро қонеъ гардонда наметавонанд. Аслан он афзоиши озуқаворӣ, ки мо ба даст овардаем, ба андозаи зиёд барои пӯшонидани харҷи вобаста ба талаботе сарф шуд, ки ба афзоиши аҳолӣ марбут аст. Ин бошад,

рафиқон, чунин маъно дорад, ки ба мо суръати дигар ва бештар баланди зиёд намудани захираҳои озуқаворӣ лозим аст. Мо на ҳуқуқи маънавӣ ва на ҳуқуқи сиёсӣ дорем, ки ба тӯл кашидани ҳалли проблемаи озуқаворӣ муросо кунем.

Саволи барҳақ ба миён меояд: чаро мо дар ин муддати дуру дароз дар ин соҳа пеш рафта наметавонем? Бисьёр сабабҳо, бешубҳа, ба гузашта мансубанд, дар он вақт таҳкурсии тараққиёти деҳот ба таври ҷиддӣ суст шуда буд. Вале ин хатоҳои ҳозираро дар хоҷагии қишлоқ ҳаргиз ҳақ намебарорад.

Ба назар чунин мерасад, ки ҳамаи гиреҳҳо кушода шудаанд, ба колхозу совхозҳо, районҳо, вилоятҳо, республикаҳо барои зиёд намудани истеҳсоли маҳсулоти зироату чорво ҳуқуқҳои васеътарин дода шудаанду аммо ҳанӯз натиҷаи дилхоҳ ба даст наомадааст. Зиёда аз ин бисьёр қарорҳои вақтҳои охир ба нафаҳмидан, суст амалӣ шудан, ба ҳама гуна монеаҳои бюрократӣ, ҳатто ба майли ба тарзи нав кор накардан барин ҳодисаҳо бархӯрданд.

Дурустии чунин хулосаро тафовути натиҷаи фаъолияти бисьёр ноҳияҳое, ки ҳатто шароити баробари табииу иқтисодӣ доранд, тасдиқ мекунад. Дар он ҷое, ки корро бо камоли ғайрат сар кардаанд, дар он ҷое, ки имкониятҳои навро ба таври ҳақиқӣ истифода мебаранд, вазъият ба таври назаррас беҳтар мешавад. Белоруссия, Литва, кишвари Олтой, вилоятҳои Белгород, Волгоград, Житомир, Липецк, Орёл, Хмельницкий, Целиноградро мисол гиред. Дар он ҷойҳо истеҳсоли маҳсулоти чорво мунтазам меафзояд, ки ин имкон дод таъмини аҳолӣ бо озуқа ба таври намоён беҳтар гардад.

Вале чаро дар вилояти Белгород кори бо озуқа таъмин намудани аҳолиро беҳтар карда тавонистаанду дар вилояти Курски ҳамсоя ин тавр карда натавонистаанд? Чаро меҳнаткашони деҳоти вилояти Целиноград ба муассисаҳои савдо додани гӯшт, шир, сабзавотро зиёд кардаанду дар вилояти Қазоқистони Шимолӣ ва баъзе вилоятҳои дигари ҳамсоя ин тавр карда натавонистаанд?

Чунин мисолҳо, рафиқон, чунон ки мегӯянд, дар ҳар қадам ба назар мерасанд. Ба замми ин, дар вилоятҳои Вологда, Калининград, Кировоград, Қӯрғон, Ярославль, дар республикаи автономии Қалмиқ, ҳатто ба кам шудани истеҳсоли бисьёр маҳсулоти хоҷагии қишлоқ роҳ додаанд. Дар хоҷагии қишлоқи Ӯзбекистон, Молдавия, республикаҳои Закавказье ҳодисаҳои карахтӣ ҳамоно вуҷуд доранд. Маълум мешавад, ки бисьёр чиз вобаста ба кор, вобаста ба салоҳияти роҳбарият ва маҳорати ба тарзи нав пеш бурдани хоҷагист.

Ба фикрам, ҷустуҷӯи роҳҳои беҳтар намудани кори озуқавориро бояд дар ҳама ҷо ва дар навбати аввал дар ҳамон вилояту республикаҳое давом диҳем, ки дар онҳо вазъият тағьир намеёбад ва ё суст беҳтар мешавад. Дар баробари ин корро бояд бо иштироки тамоми халқ — дар заминаи таҳлили амиқи вазъияти хоҷагии қишлоқ ба ҷо орем.

Диққатро ба чӣ бояд ҷалб кард? Таҷриба нишон медиҳад, ки ба таври васеъ ва дар ҳама ҷо ҷорӣ намудани иҷора ва шаклҳои дигари самарабахши ташкилу ҳавасмандгардонии меҳнат роҳи кӯтоҳу боэътимодтарини фаровонии озуқаворист. Ин қисми асосии сиёсати имрӯзаи аграрӣ мебошад.

Натиҷаи кори коллективҳои иҷоракор ва пудратӣ собит намуд, ки ҳосил ва маҳсулнокии чорворо дар мӯҳлати нисбатан кӯтоҳ зиёд намуда, ҳосилнокии меҳнатро ба куллӣ баланд бардоштан, талафро кам карда, маҳсулоти хушсифат додан мумкин аст.

Ба саволи асосӣ маҳз ҳамин таҷриба, рафиқон, ҷавоб медиҳад: мамлакат проблемаи озуқавориро дар кадом мӯҳлат ҳал менамояд. Ҳамаи ин вобаста ба он аст, ки мо одамонро чӣ тавр зуд ҳавасманд гардонда, кори коллективҳои иҷоракор ва пудратиро ба роҳ мемонем, меҳ-

наткашони деҳотро чӣ тавр ба ин процесс васеъ ҷалб мекунем ва деҳқононро хӯҷаини ҳақиқии замин мегардонем.

Албатта, мо дар баробари ин бояд роҳи мустаҳкам намудани базаи моддию техникии хоҷагии қишлоқ ва саноати хӯроквориро давом диҳем. Тадбирҳои беҳтар намудани кашондан, нигоҳ доштан ва коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ характери таъхирнопазир доранд. Агар мо ҳосилро сари вақт бардошта, кашонда, нигоҳ дошта ва аз он маҳсулот гирифта тавонем, маҳсулотро сари вақт дастраси истеъмолкунанда намоем, дар дараҷаи ҳозираи маҳсули киштзор ва фермаҳо метавон истеъмоли озуқаро 20 — 30 фоиз зиёд кард.

Ин захираи калон бояд истифода шавад. Мо программаи конкретии беҳтар намудани коркард, нигоҳ доштан ва кашондани маҳсулоти хоҷагии қишлоқро тартиб дода, дар солҳои боқимондаи панҷсолаи дувоздаҳум ва барои панҷсолаи сенздаҳум ба ин мақсад 77 миллиард сӯм ҷудо кардем. Акнун бояд корро моҳирона ташкил намуда, ин ресурсҳоро самарабахш истифода барем, то ки вазъиятро дар муддати кӯтоҳ қатъиян ислоҳ намоем.

Хеле тараққӣ ёфтани кооперация, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, пудрати иҷоравӣ, шаклҳои дигари пешқадами ташкилу ҳавасмандгардонии меҳнат дигаргуниҳои куллии идораи комплекси агросаноатиро объективона талаб мекунанд. Амалия нишон дод, ки шакли ҳозираи органҳои агросаноатии районҳо ва вилоятҳо умрашонро ба охир расондаанд. Бояд бо роҳи нишондодаи ҳаёт пеш равем, ки ҳоло бисьёр районҳо, вилоятҳо ва республикаҳо монанди ғаллакорони Тула бо он пеш мераванд. Ман барои барпо намудани умуру органҳои якҷояи идоракунӣ ихтиёран муттаҳид шудани колхозу совхозро дар назар дорам. Ба меҳнаткашони деҳот маълумтар аст, ки кадом шаклҳои идоракунӣ ва ташкили хизматрасонӣ ба онҳо лозим аст.

Агар дар бораи органҳои советӣ ва партиявӣ сухан ронем, вазифаи онҳо аз он иборат аст, ки ба хоҷагиҳо дар бозсозии деҳот, дар дигаргунии куллии усулҳои идоракунӣ кӯмак кунанд ва онҳоро дастгирӣ намоянд. Чунон ки дар съезди колхозчиён гуфта шуда буд, коркуноне, ки корро ақиб мекашанд, садди чизи нав мешаванд, қатъиян аз сари роҳ дур карда шаванд.

Ва боз дар бораи як проблемаи муҳим: агар дар бораи одам ва шароити меҳнату маишати ӯ ғамхорӣ накунем, барои хоҷагии қишлоқ ҳар қадар маблағ сарф кунем ҳам, фоидаи зарурӣ намеоварад.

Мехоҳам дар бораи тараққиёти иҷтимоии деҳот махсус сухан гӯям. Дар ин соҳа ҷамъият аз сокинони деҳот хеле қарздор аст. Дар бисьёр районҳо шароити манзилӣ, иҷтимоию маданӣ ва хизматрасонии тиббии деҳот дар дараҷаи паст қарор гирифтааст. Ба ин вазъи ғайриқаноатбахши биноҳои қишлоқ, душвориҳои таъмини энергия, истифодаи техникаи рӯзгор, ҳолати бади роҳҳоро зам бояд кард.

Дар панҷсолаи ҷорӣ барои беҳтар шудани соҳаи иҷтимоии деҳот нисбат ба пештара чораҳои калонтар дида мешаванд. Масалан, дар минтақаи Ғайрисиёҳзамини Россия барин ноҳияи муҳимтарини мамлакат программаи калони дигаргунсозиҳо амалӣ мешавад. Меҳнаткашони деҳот бояд дар солҳои наздиктарин ба таври реалӣ тағьир ёфтани шароити зиндагӣ ва меҳнатро дар ҳама ҷо ҳис кунанд. Ин сиёсат бояд минбаъд собитқадамона амалӣ шавад. Госплан ва Агропроми давлатии СССР бояд ҳангоми тартиб додани плани панҷсолаи сенздаҳум инро ба назар гиранд.

Хуллас, рафиқон, мақсади сиёсати аграрӣ дар марҳалаи ҳозира ин аст, ки муносибатҳои истеҳсолиро дар худи деҳот тағьир диҳем.

Мо бояд таносуби иқтисодии байни шаҳру қишлоқро барқарор намуда, неруи колхозу совхозҳоро бо роҳи ривоҷи шаклҳои гуногуни пудрат ва иҷора ҳамаҷониба дарьёфт карда, деҳқонро аз замин дур накунем, вайро хӯҷаини мутлақи замин ва аз ҳама гуна фармондиҳӣ эмин

гардонем, шароити зиндагии мардуми деҳотро ба куллӣ тағьир диҳем. Фақат дар ҳамин замина метавон самараи истеҳсолоти агросаноатиро қатъиян зиёд намуда, мамлакатро бо озуқа беҳтар таъмин кард.

Дар бораи проблемаи манзил. Мо ба ҳалли вазифаи басо муҳим — то соли 2000 бо квартираи алоҳида ва ё хонаи индивидуалӣ таъмин намудани ҳар хонавода шурӯъ кардем. Чунон ки маълум аст, барои ин бояд бештар аз 35 миллион квартира ва хона сохта шавад, гарчи вазъияти сохтмони манзил беҳтар мешавад, вай ҳамоно басо ҷиддист. Одамон солҳои зиёд интизори хонаанд.

Мо инро ба назар гирифта, қарорҳои муҳим қабул кардем — ҳаҷми сохтмони хона ва квартираҳои навро аз ҳисоби ресурсҳои давлат бо кам кардани маблағгузории сохтмони истеҳсолӣ, ҳамчунин аз маблағи коллективҳои меҳнатие, ки ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштаанд, ба куллӣ зиёд кардем. Барои тараққии сохтмони кооперативӣ ва индивидуалии манзил чораҳои амалӣ дида шуданд. Мақсади ин чораҳо ҳамин аст, ки хоҳиши квартираи кооперативӣ ва ё хонаи худро доштани одамон қонеъ гардонда шавад. Ба ин мақсад тамоми монеа ва маҳдудиятҳои вобаста ба ҳаҷми сохтмон ва ошьёнаи он бекор карда шуд.

Бигузор одамон бо пули ҳалоли худ он чиро, ки мехоҳанд, бо назардошти талаботи имрӯза ва ояндаашон созанд. Ба фикрам, пешниҳоди сершумор дар бораи ба гражданинҳо додани имконияти аз давлат харидани квартираҳое, ки дар онҳо зиндагӣ мекунанд ва ба онҳо додани ҳуқуқи ба мерос гузоштани ин квартираҳо асос дорад.

Одамони советӣ қарорҳоеро, ки барои тезонидани сохтмони манзил қабул шудаанд, маъқул ёфтанд. Кор дар ҳама ҷо беҳтар мешавад. Вале проблемаҳои нав ҳам ба миён меоянд. Дараҷаи тараққии базаи ташкилотҳои бинокорӣ ва саноати масолеҳи бинокорӣ ба талаботи рӯзафзун мувофиқ нест. Дар ин боб ҳам бояд кори зиёде ба ҷо оварда, ҳамаи имконияти вилоятҳо, кишварҳо ва республикаҳо истифода карда шавад. Бисьёр чиз ба мошинсозон низ вобаста мебошад. Онҳо бояд ба бинокорон ва корхонаҳои индустрияи масолеҳи бинокорӣ техника ва таҷҳизоти навтарин диҳанд. Ҳамаи инро бояд бе таъхир ва бо камоли кордонӣ ҳал кунем.

Ва ниҳоят, дар бораи қонеъ гардондани талабот ба молҳои истеъмолии халқ, дар бораи тараққии савдо ва соҳаи хизматрасонӣ. Дигаргуниҳои ин соҳа проблемаи асосиро аз байн намебаранд — пешниҳоди молу хизматрасонӣ аз афзоиши қобилияти харидории аҳолӣ ҳамоно ақиб мемонад, сабаби ин ба андозаи зиёд ҳам бесарусомонии соҳаи мазкур ва ҳам муносибат ба он аст.

Бисьёр чиз ба кори саноати сабук вобаста аст. Имрӯз мо, чунон ки мегӯянд, ҳосили муносибати бепарвоёнаи чандинсолаамонро ба тараққии соҳаи мазкур мебардорем.

Дар корхонаҳои он таҷҳизоти кӯҳна, бисьёр кори вазнини дастӣ истифода мешавад. Ҳамаи ин ба ҳосилнокӣ, миқдор ва сифати маҳсулот, ба доимӣ будани кадрҳо таъсир мерасонад, ҳоло чораҳо дида шудаанд, ки бояд вазъияти ин соҳаро ислоҳ созанд. Маблағи зиёде ҷудо карда шудааст. Модернизацияи корхонаҳо бо истифодаи ҳам таҷҳизоти ватанӣ ва ҳам таҷҳизоти хориҷӣ сурат мегирад.

Вале сабабҳои дигар ҳам ҳастанд. Афзоиши сусти истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ аз бисьёр ҷиҳат ба бенизомии механизми иқтисодии мо, ҳавасмандии нокифоя вобаста аст. Аксар корхонаҳои вазорату идораҳои иттифоқӣ, ки бояд ба бозор молҳои мавриди истифодаи тӯлонӣ бароранд, ин масъаларо дуюмдараҷа шумурда, бо ҳар баҳона аз ҳалли он худро канор гирифтанӣ мешаванд.

Мо бояд дар муддати кӯтоҳ индустрияи ҳозиразамону тавонои истеҳсолии молҳои истеъмолии халқро барпо намоем. Ин на фақат ба саноати сабук, балки ба заводҳои мудофиавӣ, корхонаҳои индустрияи вазнин ҳам дахл дорад, ки ҳиссаашон ба истеҳсолу додани молҳои истеъ-

молӣ бояд қатъиян зиёд карда шавад. Ва гап на фақат дар бораи миқдор, балки дар бораи сифат ҳам меравад.

Органҳои маҳаллӣ барои таъминот бо молу хизматрасонӣ масъулияти хосе доранд. Дар республикаҳо ва вилоятҳо дар бобати ташаббусу ӯҳдабароии ҳақиқӣ барои аз ҳисоби имкониятҳои маҳаллӣ бо мол таъмин намудани бозор бисьёр мисолҳо ҳастанд. Бо вуҷуди ин дар бисьёр ноҳияҳо рӯҳияи тайёрхӯрӣ, кӯшишҳои ба амал баровардани фондҳои ҳатто он молҳои аз ҳад пурқувватанд, ки онҳоро дар маҳал ҳам баровардан мумкин аст. Ҳоло, вақте ки имконияти васеи ривоҷи фаъолияти кооперативӣ ва индивидуалии меҳнатӣ фароҳам омадааст, чунин мавқеъ норавост. Дар он ҷое, ки инро сари вақт фаҳмида, шароити зарурӣ фароҳам овардаанд, натиҷаи кор ба назар расида, молу навъҳои нави хизматрасонӣ пайдо мешаванд. Ва инро танҳо таҳсин бояд гуфт.

Хуллас, бояд муносибатро ба ин кор, ки ба манфиати ҳаётии одамон дахл мекунад, ҳам дар марказ ва ҳам дар маҳалҳо ба куллӣ тағьир диҳем.

## 2. Ислоҳоти куллии иқтисодиётро собитқадамона амалӣ намоем

Рафиқон! Ҳангоми муҳокимаи рафти бозсозӣ бояд ба чунин масъала диққати махсус диҳем, ки ислоҳоти куллии иқтисодӣ чӣ тавр амалӣ мешавад.

Ба ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ ва худидоракунӣ гузаштани корхонаҳо ва коллективҳо имкон медиҳад, ки ҳам ҳуқуқҳои нави худ ва ҳам бори гарони масъулиятро ба таври ҳақиқӣ ҳис кунанд. Гарчи ислоҳот акнун қадамҳои аввал мегузораду усулҳои нави хоҷагидорӣ акнун азхуд карда мешаванд, онҳо ба ҳалли бисьёр проблемаҳои истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ, ба тамоми вазъияти коллективҳо аллакай таъсири мусбат мерасонанд.

Соли ҷорӣ корхонаҳое, ки бо усули нав кор мекунанд, на фақат иҷрои плани истеҳсоли маҳсулотро таъмин намуданд, балки натиҷаҳои иқтисодиашонро низ ҷиддан беҳтар карданд. Ин басо ҷолиби диққат аст.

Вале, имрӯз чизи асосӣ гирифтани сабақ аз душвориҳои марҳалаи аввали ислоҳот аст. Амалия проблемаҳоеро ошкор намуд, ки механизми нави иқтисодиро ақиб мекашанд.

Сабаби проблемаҳо ба андозае ин аст, ки ҳанӯз на ҳамаи унсурони ин механизм амалӣ шудаанд ва мо ба татбиқи чунон ки мегӯянд, дар марш, дар рафти панҷсола, дар шароите, ки мавқеъҳои структурии план аллакай муайян карда шудаанд, дар шароити нигоҳ доштани нархҳои кӯҳна, усулҳои пештараи аз як марказ тақсим намудани ресурсҳо шурӯъ кардем.

Ва бо ин метавон гуфт бисьёр чизро маънидод кард. Бисьёр чизро, ва на ҳамаро. Сабаби душвориҳо ба андозаи зиёд ҷонсахт будани қолабҳои хоҷагидорӣ, кӯшиши нигоҳ доштани усулҳои муқаррарии фармондиҳию маъмурии роҳбарӣ ба иқтисодиёт, муқобилияти як қисми коркунони идоракунӣ ба чизи нав мебошад. Мо дар як қатор мавридҳо бо кӯшишҳои бевоситаи таҳриф кардани моҳияти ислоҳот, бо мазмуни кӯҳна пурра гардондани шаклҳои нави идоракуниро низ дучор мешавем. Аксаран вазорату идораҳо мазмуну рӯҳи Қонун дар бораи корхонаро риоя намекунанд, ки дар натиҷаи ин, чунон ки бисьёр коркунони хоҷагӣ эътироф менамоянд, ин қонун пурра амалӣ намешавад.

Таҷрибаи тартиб додани планҳои корхонаҳо барои соли ҷорӣ, ки бо баҳонаи заказҳои давлатӣ системаи пештараи супоришҳои ҳатмӣ аз рӯи ҳаҷми истеҳсолот аслан нигоҳ дошта шуда буд, маҳз аз ҳамин далолат мекунад. Ин маҳз натиҷаи худсарии вазоратҳо дар шароити мавҷуд набудани назорати кофӣ ва ҳатто бепарвоии Госплан ва органҳои

Ва тамоман норавост, ки ба воситаи заказҳои давлат корхонаҳоро маҷбур месозанд маҳсулоти касмахар бароранд. Фақат барои он маҷбур месозанд, ки ба ном «ҳаҷм» таъмин гардад. Чунин ҳукм ҳатто дар нисбати Уралмаш, «Олтойсельмаш», заводи тягачҳои чархдори Қӯрғон, заводи шинасозии Боку барин коллективҳои калон раво దониста шуда буд, дар хусуси бисьёр корхонаҳои миёнаву хурд ҳоҷати гап ҳам нест.

Чӣ сон бисьёранд дар мо онҳое, ки дар хизмати содиқонаи ҷаноби «ҳаҷм» мебошанд! Ҳоҷати исбот нест, ки ин ба мақсади ислоҳот комилан мухолиф буда, маънои нигоҳ доштани он усулҳои идоракуниро дорад, ки иқтисодиёти моро ба кӯчаи сарбаста андохтаанд.

Шояд, акнун бояд ба ҳама равшан шуда бошад, ки бозгашт ба сӯи тартиботи пештара нест ва нахоҳад шуд. Бо вуҷуди ин, ҳоло ҳам ақидае ҳаст, ки агар ба корхона ба воситаи план «фишор» оварда нашавад, гӯё вай кӯшиш намекунад, ки нишондиҳандаҳои иқтисодиро беҳтар намояд. Дар мавриди аввал гӯё ин фикр асосе дорад. Вале ҳаёти воқеӣ аз чизи дигар далолат мекунад. Фақат як фактро мисол меорам.

Бисьёриҳо хавф мебурданд, ки зиёд кардани ҳуқуқҳои корхонаҳо ва маҳдуд намудани доираи дастурҳо боиси кам шудани натиҷаҳои планӣ ва зарурати аз нав додани супоришҳои панҷсола мегардад.

Дар ҳақиқат маблағи планҳои фоида, ки корхонаҳои саноатии бо усули ҳисоби пурраи хоҷагӣ коркунанда барои соли ҷорӣ қабул кардаанд, назар ба рақамҳои контролӣ 4,5 миллиард сӯм кам буд. Баъзе тарафдорони ашаддии усулҳои кӯҳна хурсандӣ мекарданд, ки ана бинед, кӯшиши умед бастан фақат ба фишангу омилҳои иқтисодӣ ба чӣ оварда мерасонад.

Вале амалан чӣ шуд? Ана, ин тавр шуд — корхонаҳои номбурда дар давоми панҷ моҳи соли ҷорӣ планҳояшонро аз рӯи фоида 2,5 миллиард сӯм барзиёд иҷро карданд. Афзоиши он дар коллективҳои меҳнатие, ки аз рӯи ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор мекунанд, 12,8 фоизро ташкил дод. Ҳол он ки ин афзоиш дар корхонаҳое, ки бо усули кӯҳна кор мекунанд, 10,2 фоиз буд. Дар баробари ин он чиз муҳим аст, ки афзоиши фоида асосан аз ҳисоби арзон кардани арзиши аслӣ ва кам кардани харочоти моддӣ ба даст омадааст.

Ошкоро мегӯям, ки вақтҳои охир чунин натиҷа барои иқтисодиёти мо басо ғайримуқаррарист. Вай сазовори он аст, ки бодиққат ва ҳаматарафа дарк шавад. Дар ин боб чӣ метавон гуфт? Аз афташ, дар механизми иқтисодӣ ҳанӯз омилҳои самарабахши аз тарафи корхонаҳо қабул кардани супоришҳои баланди планӣи корхонаҳо ба вуҷуд наомадаанд. Дар ин бора ҳам бояд фикр кард. Вале дар ниҳоят кор, охир, ба мо, рафиқон, натиҷаи ниҳоӣ муҳим аст. Ва агар механизми хоҷагӣ ба ҳаракат ояд, беҳтар шудани натиҷаҳои реалиро таъмин кунад, ин маҳз ҳамон чизи зарурист.

Сабақи ибратбахш! Вай бояд дар ниҳояти кор органҳои планкаширо водор созад, ки муносибатҳоро ба планкашӣ қатъиян дигар кунанд, вазни асосиро аз фишороварии планӣ ба фишангу омилҳои иқтисодӣ гузоранд.

Таҷриба, рафиқон, нишон медиҳад, ки рафти ислоҳоти иқтисодӣ ба диққати доимии КМ КПСС ва ҳукумат эҳтиёҷ дорад. Бояд эътироф кард, ки таҳрифи идеяи заказҳи давлатиро онҳо дер ошкор карданд. Ба маълумотҳои расида сари вақт ва ба қадри зарурӣ баҳо дода намешуд. Ҳоло ин хато ислоҳ мешавад. Вақтҳои наздиктарин дар бораи тартиби ба кор бурдани заказҳои давлатӣ қарорҳои махсуси ҳукумат қабул мешаванд.

Ҳамчунин масъалаҳои муайян кардани нормативҳои иқтисодӣ дар маркази диққати коллективҳои меҳнатӣ ва органҳои идоракунӣ дар марҳалаи аввали ислоҳот қарор гирифтаанд. Дар ин бобат ҳам кӯшиши вазорату идораҳо ба ҳукмфармоӣ нисбат ба корхонаҳо ба назар расидаанд. Бисьёр вазоратҳо кӯшиш намуданд, чунин нормативҳое мукар-

рар кунанд, ки бо ёрии онҳо мисли пештара маблағҳо аз корхонаҳои пешқадам гирифта, ба нафъи корхонаҳои камфоида аз нав тақсим карда шаванд. Аз афташ, имрӯз бо назардошти имкониятҳои гуногуни ибтидоии коллективҳои меҳнатие, ки роҳи ҳисоби хоҷагӣ ва худхароҷотбарориро пеш гирифтаанд, чунин тарзи тақсимоти навро ба андозае фаҳмидан мумкин аст. Вале вазифаи асосии нормативҳо дигар аст — бо натиҷаи ниҳоӣ тавре бевосита алоқаманд кардан мебошад, ки ҳама гуна беҳтар намудани сифати кори коллектив бо афзоиши даромади он ҳавасманд гардонда шавад. Мо бо ҳар гуна шаклҳои ошкорою ниҳонии тайёрхӯрӣ имкониятҳои бад кор карда, бо фароғат зиндагӣ кардан муросо карда наметавонем. Баробарҳақдиҳӣ, рафиқон, дар психология ва амалияи хоҷагии мо сахт ҷой гирифтааст! Онро, чунон ки мегӯянд, аз дар ронӣ, аз тиреза медарояд.

Мо дар рафтиислоҳоти музди кор низ дучори ҳамин хел проблема мешавем. Ба назар чунин менамояд, ки натиҷаҳои аввалини он умедбахшанд. Дар коллективҳое, ки ба шароити нав гузаштаанд, ҳосилнокии меҳнат баланд шуда, музди он афзуд. Вале баробарҳақдиҳӣ дар ин ҷо ҳам ҷонсахт аст. Корхонаҳо ҳуқуқи барҳақ тақдир кардани коркунони хуб ва кам кардани музди кори танбалон, браккорон, бекорхӯҷагонро ба даст оварда бошанд ҳам, онро беҷуръатона, аз рӯи принципи мабодо касе ранҷад, истифода мебаранд.

Мо дар фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ ҳанӯз муносибатҳоеро рафъ накардаем, ки аз давраи карахтӣ боқӣ мондаанду дар шароити онҳо музди меҳнати коргарон, техникҳо, инженерҳое, ки ибрати меҳнати эҷодкорона, самарабахш ва баъзан нодир нишон медиҳанд, ба таври сунъӣ маҳдуд карда мешавад. Дар ин бобат баъзе ҳуҷҷатҳои нормативӣ ҳам сазовори танқид мебошанд.

Ҳоҷати исбот нест, ки роҳи самарабахштарин решакан намудани тамоюлҳои баробарҳақдиҳӣ, собитқадамона амалӣ намудани принципҳои ҳисоби хоҷагӣ на фақат дар фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ, балки дар ҳамаи соҳаҳои он, дар ҳар ҷои кор низ мебошад.

Ба таври оддӣ гӯем, агар ислоҳот ба манфиати ҳар шахси меҳнаткаш дахл накунад ва кори ҷонии вай нагардад, самар намедиҳад, натиҷаи дилхоҳ намебахшад.

Ба таври васеъ ривоҷ додани ҳаракати кооперативӣ яке аз шоҳроҳҳои ислоҳоти куллии иқтисодӣ мебошад. Ин масъалаҳо ҳам дар съезди колхозчиён ва ҳам дар сессияи Совети Олӣ, ки Қонунро дар бораи кооперация тасдиқ намуд, басо муфассал муҳокима шуданд. Бо ҳамин мо фароҳам овардани заминаи зарурии ривоҷи ҳамаҷонибаи онро асосан анҷом додем. Комитети Марказӣ онро ба назар мегирад, ки ривоҷи ҳамаҷонибаи онро асосан анҷом додем. Комитети Марказӣ онро ба назар мегирад, ки ривоҷи ҳаракати кооперативӣ ба ҳалли проблемаҳои ҳаётан муҳими ҷамъият имконияти зиёд фароҳам меорад.

Мо ба пешрафти кооперация маҳз ҳамон аҳамияту ролеро нисбат медиҳем, ки В. И. Ленин ба он диққат дода буд. Ҳоло диққати асосӣ ба кори амалӣ дода мешавад. Бинобар, ин вазифаи бевоситаи Советҳо ва ташкилотҳои партиявӣ ҳамаҷониба дастгирӣ кардани кӯшиши меҳнаткашон мебошад, то ки онҳо дар заминаи кооперация ба кори бозсозӣ бештар ҳисса гузоранд.

Рафиқон! Агар кӯҳнапарастии аппарати идоракунӣ ин қадар ҷонсахт намебуд, ислоҳоти иқтисодӣ хеле беҳтар амалӣ мешуд. Фармондиҳию маъмуриятчигӣ мавқеъҳояшонро аз даст додан намехоҳанд. Мо дар рафти татбиқи ислоҳот муқобилати қувваҳои ақибкашандаро ба таври реалӣ ҳис мекунем ва ин баъзан боиси қабули қарорҳои нопурра, созишкорона ва баъзан ғалат мегардад.

Охир, рафиқон, аён аст, ки бо баҳонаи барпо намудани иттиҳодияҳои давлатии истеҳсолӣ кӯшиш карда шуд, ки системаи органҳои пеш-

дад. Ният доштанд, ки бо ин роҳ идеяи ихтиёран муттаҳидшавии корхонаҳои мустақилро бо ташкилоти хос муттамарказ иваз намуда, монеаҳои идоравӣ ва аппарати калони идоракуниро нигоҳ доранд.

Ҳам дар марказ ва ҳам дар маҳалҳо ҳанӯз бисьёр коркуноне ҳастанд, ки чунин шаклҳои нави идоракуниро, ки ба шароити демократиконӣ ва ислоҳоти иқтисодӣ мувофиқанд, қабул намекунанд.

Чунин вазъият ҳангоми кам кардани аппарати идоракунии вазорату идораҳои иттифоқӣ ва республикавӣ, органҳои вилоятию кишварии идоракунӣ низ зоҳир шуд. Дар ин бора чӣ бояд гуфт? Ин барои мо масъалаи принципиалист.

Мо бояд роҳи кам ва арзон кардани аппарат, зиёд намудани самараи кори онро устуворона пеш гирем. Дар айни замон, бояд ғами онро хӯрем, ки одамони дар натиҷаи ин тадбирҳо ихтисоргардида дар идораҳои дигар ҷойгир нашаванд, балки ба истеҳсолот, ба соҳаи хизматрасонӣ, кооперативҳо, савдо, хоҷагии коммуналӣ — ба он ҷое раванд, ки ҳақиқатан ҳам нарасидани кадрҳо ҳис мешавад.

Чунон ки мебинем, ҳатто таҳлили мухтасари процессҳои оғози ислоҳот нишон медиҳад, ки ин кор то чӣ андоза душвор буда, диққати зиёду доимиро талаб мекунад. Оре, душвориҳо ҳастанд, онҳо дар оянда ҳам хоҳанд буд, вале ислоҳот соҳаҳои боз ҳам васеътари хоҷагиро фаро гирифта, қобили ҳаёт будани худро намоиш медиҳад.

Мо бояд бо назардошти таҷрибаи ғуншуда барои анҷоми аввали соли 1989 ба шароити нави хоҷагидорӣ гузаштани ҳамаи корхонаҳои соҳаи истеҳсолоти моддӣ муфассал тайёрӣ бинем. Ин масъалаи басо ҷиддист, вай чизи майда-чуйда надорад, зеро ислоҳот миллион-миллион меҳнаткашони дигарро фаро мегирад.

Ба кор дар шароити нав дар кабинетҳо тайёрӣ дидани корхонаҳо хатои калонтарини давраи гузашта аст, ки мо онро ҳаргиз набояд такрор кунем. Маҳз дар он ҷое, ки меҳнаткашон ва советҳои коллективҳои меҳнатӣ худро аз гузарондани ислоҳот канор гирифтанд, дар он ҷое, ки ҳама чиз пинҳонӣ, аз боло ҳал мешуд, нуқсонҳои ҷиддитарин ошкор шуданд, бисьёр душвориҳои ғайричашмдошт ба миён омаданд. Ин бошад ба рӯҳияи иҷтимоии одамон ва муносибати онҳо ба ислоҳот таъсир кард.

Таҷрибаи соли ҷорӣ ба мо собит сохт, ки зарурати тезонидани гузариши савдои яклухти воситаҳои истеҳсолотро фаҳмем. Имрӯз мо чиро мушоҳида мекунем? Барои онҳое, ки ба усули ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштаанд, савдои яклухт на фақат лозим, балки ҳаётан зарур аст. Азбаски аз аввали соли оянда ҳамаи корхонаҳои соҳаи истеҳсолоти моддӣ дар асоси ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд, аз афташ, мо бояд ба мӯҳлати гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот ҳам ба тарзи нав муносибат кунем, то онро солҳои зиёде кашол надода, балки дар худи панҷсолаи ҷорӣ анҷом диҳем. Ба фикрам, ҳам Госплан ва ҳам Госснаби СССР дар ин боб таклифҳои мушаххас мегузоранд.

Албатта, ҳозир бисьёр масъалаҳо ба ислоҳоти нархгузорӣ вобастаанд. Ман тағьир додани ҳам нархи яклухт, ҳам нархи харид, ҳам нархи чакана ва ҳам тарифҳоро дар назар дорам. Ҳал нашудани ин проблема татбиқи ислоҳоти иқтисодиро бағоят мушкил мегардонад. Мо бидуни ислоҳоти нарх дар хоҷагии халқ, муносибатҳои мӯътадили иқтисодиро ба роҳ монда, хароҷоту натиҷаҳои истеҳсолотро дуруст тақдир намуда, мубодилаи мол ва адои хизматро баробар карда, прогресси илму техникаро ривоҷ дода, ресурсҳоро бештар сарфа намуда, вазъияти бозорро мӯътадил гардонда ва неъматҳоро аз рӯи меҳнат одилона тақсим карда наметавонем.

Масалан, агар нархи ашьёи хом ва сӯзишворӣ паст бошад, чӣ тавр сарфакорона хоҷагидорӣ кардан мумкин аст? Ин корро кардан умуман мумкин нест. Ё масъалаи дигар. Агар давлат аз як гурӯҳи мол фоидаи калон гирад, дар айни ҳол маҷбур мешавад, ки аз буҷети гурӯҳи ди-

гари мол даҳҳо миллиард сӯм дотация диҳад. Дар айни ҳол, хуб маълум аст, ки нархи пасти дотационӣ ва беасос баланд ба пешрафти истеҳсолот кӯмак намекунад ва ба прогресси илму техника таъсири ниҳоят манфӣ мерасонад.

Ҳамчунин таъкид кардан зарур аст, ки агар дар як вақт масъалаҳои мувозанаи молиявӣ ҳал нашаванд, дар системаи кредиту молия, фаъолияти банкҳо, бюҷет ва ғайра тартибот ҷорӣ нагардад, ислоҳоти нархгузорӣ ба сари худ вазъияти иқтисодиро беҳтар намекунад.

Бинобар ин, ислоҳоти нархгузориро бо иҷрои программаи беҳтар намудани вазъи молиявии хоҷагии халқ сахт алоқаманд бояд кард. Ин, дар навбати худ, бо вазъи молиявии ҳар корхона, бо кори ҳар коллективи меҳнатӣ марбут аст. Инро ҳам набояд фаромӯш кард. Ислоҳоти нархгузорӣ ба нархи чакана ҳам таъсир нарасонда наметавонад, зеро нархи чакана бо тамоми системаи нарх зич алоқаманд аст.

Ҳозир нархи чаканаи бисьёр хели озуқа, пеш аз ҳама нархи чаканаи гӯшт ва шир, аз хароҷоти аслии истеҳсоли онҳо ва нархи харид хеле паст аст. Давлат ноилоҷ ба истеъмолкунанда дотация дода, қусури инро мебарорад. Чунин вазъият номӯътадил аст. Вай хоҷагиҳоро ба истеҳсоли ин навъҳои маҳсулот ҳавасманд намегардонад, нисбат ба онҳо, хусусан нон, муносибати беэътиноёна ба миён меорад.

Ҳамаи ин ба мову шумо маълум, рафиқон. Аз ин рӯ, ин вазифа ҳар чӣ қадар душвор бошад, ба назари аввал ҳар гуна шубҳаю изтироб ба миён орад ҳам, онро мо бояд ҳатман иҷро кунем. Ҳозир барои ҳалли масъалаи нархи чакана корҳои ҷиддӣ анҷом дода мешаванд. Дар ин хусус таклифҳо ба муҳокимаи ҳамаҷонибаи халқ гузошта хоҳанд шуд.•

Ин масъаларо фақат бо як роҳ ҳал кардан лозим, яъне зимни тағьир додани нархи чакана дараҷаи зиндагонии мардум ба ҳеҷ ваҷҳ набояд паст шавад. Масъала ин тавр аст: маблағе, ки ҳозир давлат ба тариқи дотация медиҳад, ҳамчун компенсация пурра ба аҳолӣ дода хоҳад шуд. Ҳамин тариқ, давлат аз тағьири нархи чакана ягон хел фоидаи бевоситаи молиявӣ намегирад ва аҳолӣ зиён намебинад. Гап аз он меравад, ки вазъияти хоҷагии халқ беҳтар карда, барои амали фишангу омилҳои иқтисодӣ, барои бештар мол баровардан ва беҳтар намудани сифати маҳсулот, барои зудтар бо озуқа пурра таъмин намудани одамон шароити мусоидтар муҳайё карда шавад.

Дар доираи бозсозӣ ҳамчунин бо назардошти ислоҳоти куллии иқтисодӣ дар бобн такмили сиёсати берунии иқтисодӣ кори бисьёре анҷом дода шуд. Маълум гардид, ки дар ин бобат ҳам роҳу усулҳои принципан наве заруранд, ки барои истифодаи беҳтари афзалиятҳои тақсими байналхалқии меҳнат имкон диҳанд. Ҳозир ба корхонаю иттиҳодияҳо имкон дода шудааст, ки ба бозори беруна бештар роҳ ёбанд, равобити бевоситаи берунии иқтисодиро ба роҳ монанд, корхонаҳои муштарак барпо кунанд.

Мо мисли собиқа дар навбати аввал ба муносибатҳоямон бо мамлакатҳои социалистӣ бештар диққат медиҳем. Ҳамроҳи дӯстонамон дар асоси дутарафа ва бисьёртарафа дар доираи Совети ёрии ҳамдигарии иқтисодӣ мо ба иҷрои вазифаҳои асоси прогресси илму техника, ба равнақи шаклҳои ҳозираи ҳамкории иқтисодӣ сахттар камар мебандем. Гузаштан ба мубодилаи озоди сӯм, ташаккули бозори ягонаи социалистӣ ояндаи хуб дорад.

Мо ҳамчунин равобити берунии иқтисодиро бо мамлакатҳои капиталистӣ ва тараққиёбанда дар асоси ба ҳам судбахш вусъат медиҳем. Дар ин боб низ роҳи ҳамкории ҳамаҷонибаю комплексии соҳаи илм, техника ва истеҳсолот дар заминаи шаклҳои гуногуни кооперацияи байналхалқӣ ва махсусгардонӣ пеш гирифта шудааст.

Рафиқон! Мо натиҷаҳои аввалини ислоҳоти иқтисодиро ҷамъбаст карда, бояд на фақат роҳи чӣ тавр иҷро кардани плани панҷсолаи ҳозираро фикр кунем. Ба кор бурдани сабақҳои солҳои аввали бозсозӣ

барои муайян намудани стратегияи оянда, дар навбати аввал, барои пансолаи сенздаҳум аҳамияти куллӣ дорад.

Комитети Марказӣ ва ҳукумат ба як ақидаанд, ки дар концепцияи панҷсолаи сенздаҳум ва тараққиёти минбаъдаи мамлакат бояд роҳи Пленуми апрелии КМ, съезди XXVII КПСС барои ба масъалаҳои иҷтимоӣ бештар равона сохтани иқтисодиётамон ҳамаҷониба ва собитқадамона давом дода шавад.

Ин, пеш аз ҳама, қонеъ гардондани талаботи мардум ба озуқаи хушсифат, аз рӯи номгӯи даркорӣ баровардани моли хушсифати мавриди истеъмоли халқ ва адои хизмат, иҷрои программаҳои манзилсозӣ, беҳтар намудани вазъи нигаҳдории тандурустӣ, маорифи халқ ва маданият мебошад. Ҷидду ҷаҳди бештар дар роҳи муҳофизати муҳити зист, ба куллӣ беҳтар намудани вазъи экологии мамлакат аз вазифаҳои якумдараҷаанд. Мо фақат бо ҳамин роҳ қарзамонро, ки аз давраи карахтӣ боқӣ мондааст, адо карда, иқтисодиётамонро ба асоси тараққиёти солим ба манфиатн халқ гузошта метавонем.

Ба масъалаҳои иҷтимоӣ бештар равона сохтани тараққиёти иқтисодиёт, зиёд намудани ҳиссаи истеъмоли даромади миллӣ бояд асоси тамоми сиёсати структурӣ ва инвестиционӣ, асоси асосҳои афзоиши суръату таносуби иқтисодиёт гарданд. Ҳозир равшан аст, ки барои тамоми хоҷагии халқ аз соҳаи хизматрасонӣ сар карда то индустрияи вазнин ва саноати мудофиа дигаргуниҳои ҷиддӣ лозиманд.

КМ КПСС умедвор аст, ки конференция нн роҳро дастгирӣ мекунад.

Ба ин муносибат боз як масъаларо муҳокима бояд кард. Гап аз меъёру нишондиҳандаҳои тараққиёти иқтисодӣ меравад. Мо борҳо гуфтем, ки на суръати афзоиши маҳсулот, балки амалан зиёд кардани он, ҳаққонӣ таъмин намудани талаботи халқ муҳим аст.

Аз зиёд кардани маҳсулоти соҳаҳои ашьёи хом ва сӯзишворию энергетикӣ чӣ фоида, модом ки он дар натиҷаи исрофи беҳудаи ресурсҳо «барабас меравад?» Ё худ зиёд истеҳсол кардани мошинҳои хоҷагии қишлоқ ба кӣ лозим, модом ки онҳоро бинобар камсамар будани корашон ҳеҷ кас намехарад? Дар саноати сабук ҳам на миқдор, на як худи ҳаҷми маҳсулотбарорӣ, балки маҷмӯи маснуоте лозим аст, ки талаботи воқеии одамонро қонеъ гардонда тавонад.

Мо аз қайди усулҳои кӯҳна ҳанӯз ҳам ҳеҷ халос хӯрда наметавонем. Ба мо на фақат миллионҳо тонна пӯлод, миллионҳо тонна цемент, миллионҳо тонна ангишт, балки натиҷаҳои конкретии ниҳоӣ лозиманд, мо то кай дар гирдоби тасаввуру формулаи кӯҳнаи «истеҳсол ба хотири истеҳсол» ва «план ба хотири план» давр мезанем?

Госплан, Академияи илмҳои СССР бояд аз рӯи ин масъала таклифҳо тайёр кунанд, ки дар асоси онҳо дар панҷсолаи сенздаҳум план тартиб дода, натиҷаҳои тараққиёти иқтисодӣ тақдир карда шаванд.

Чунинанд, рафиқон, баъзе натиҷаҳои кори мо дар соҳаи иҷтимоию иқтисодӣ, чунинанд зиддияту проблемаҳои марҳалаи ибтидоии ислоҳоти куллии иқтисодӣ, чунинанд баъзе мулоҳизаҳо доир баояндаи наздику дур.

## 3. Нерӯи интеллектуалию маънавии ҷамъият инкишоф дода шавад

Рафиқон! Бозсозӣ, навсозии социализм бидуни ҳамаҷониба инкишоф додани неруи интеллектуалию маънавии ҷамъият, ки дар илм, маориф, тамоми маданият фароҳам омадааст, ғайриимконанд. Вале масъала танҳо бо зикри ин ҳал намешавад. Зимнан бо назардошти он, ки дар тамоми ҷаҳон маҳз ба ин соҳа диққати калон дода, беш аз пеш маблағ ҷудо карда мешавад, ғайратмандона ва ҳамаҷониба амал кардан лозим аст.

Дар ибтидои бозсозӣ вазифа ба миён гузошта шуда буд, ки афзалиятҳо комилан тағьир дода, роли соҳаи маънавӣ баланд бардошта, беэътиноӣ нисбат ба он бартараф карда шавад. Дар ин соҳа низ тағьироти ҷиддӣ ба амал омад. Муҳити нави ҷамъиятию сиёсӣ, кушодадилӣ, озодӣ, эҷодкорӣ ва мубоҳиса, таҳқиқи холисонаю беғаразона, танқид ва худтанқидкунӣ муҳайё шуд. Революцияи ҳақиқии шуур давом дорад, бидуни он барпо кардани ҳаёти нав имконнопазир аст. Партия ба ҳиссаи олимони мо дар бозсозӣ аҳамияти калон медиҳад. Дар Тезисҳои КМ таъкид шудааст, ки тезондани прогресси илму техника, пеш аз ҳама, ҷорӣ кардани комьёбиҳои давраи ҳозираи он, ки бо равнақи технологияҳои пешқадам — микроэлектроника, робототехника, информатика, биотехнология ва ғайра алоқаманд аст, заминаи стратегияи иқтисодӣ ва иҷтимоии партия мебошад.

Дар инкишофи илм ва техника дигаргуниҳои мусбат сурат гирифтанд, талабот ба дараҷаи техникии маҳсулот афзуд, мӯҳлати татбиқи дастовардҳои муассисаҳои тадқиқоти илмӣ кам шуд. Дар боби тағьир додани системаҳои планкашӣ, маблағдиҳӣ ва таъминоти моддии тадқиқоту таҳқиқот, тезонидани истифодаи комьёбиҳои илм дар амалия, ҳавасманд намудани меҳнати аҳли илм тадбирҳои калон андешида шудаанд. Ин тадбирҳо таъсири мусбат расонда бошанд ҳам, ба куллӣ тағьир додани вазъият ҳанӯз муяссар нашудааст.

Маълум гардид, ки ин вазъият махсусан дар соҳаи тадқиқоти фундаменталӣ, ки пешомадҳои илм ва прогресси илму техникаро муайян мекунанд, хеле мураккаб будааст, бисьёр омилҳое ҳанӯз ҳам ба пешрафти кор халал мерасонанд, ки аз давраи усулҳои фармондиҳию маъмурии роҳбарӣ боқӣ мондаанд, ки он замонҳо ба ӯҳдаи илм аксаран чунин самтҳои тадқиқотро зӯран бор мекарданд, ки онҳо ба мантиқи инкишофи худи илм иртибот надоштанд. Баръакс, бисьёр соҳаҳои навиояндадори тақдиқот сари вақт тарафдорӣ намешуданд ва ё ҳатто манъ карда мешуданд.

Гузориши як қатор вазифаҳои асоснок аз ҷиҳати моддию ташкилӣ таъмин карда намешуд ,ки обрӯи тамоми сиёсати соҳаи илмро резонд. Илм ба андозаи зарурӣ ҷузъи бевоситаи системаи умумии давлатии планкашӣ дониста намешуд, бидуни ин муайян кардан ва амалӣ гардондани сиёсати иҷтимоию иқтисодӣ, ба маънои пурраи ин сухан, имконнопазир аст. Олимон барои экспертизаи лоиҳаҳо, қарору планҳо аҳьён-аҳьён ҷалб мешуданд. Фикри онҳоро, агар ба манфиати идораҳо мувофиқат намекард, ба эътибор намегирифтанд ва баъзан таъқиб ҳам менамуданд.

Оқибат дар давоми даҳсолаҳои охир статуси ҷамъиятии илм ва обрӯи фаъолияти илмӣ бағоят паст шуд. Ҷиҳати ташвишовар дар он аст, ки дар солҳои карахтӣ илми советӣ дар як қатор соҳаҳои асосӣ қафо монд. Фаъолияти асосии он аз «расидагарӣ» иборат шуда монд. Чунин ҳолат номӯътадил аст, ки ба ҳиссаи сектори академии илм, ки ҳаҷми асосии тадқиқоти фундаменталиро ба ҷо меорад, ҳамагӣ 6,8 фоизи тамоми маблағе рост меояд, ки барои тадқиқоти илмӣ ҷудо карда мешавад.

Бинобар ин, имрӯз фақат ислоҳ кардани тамоми ин хатоҳо ва камбудиҳои сиёсати соҳаи илм кофӣ нест. Гап аз бозсозии куллӣ, аз дарҳам шикастани бисьёр структураҳои кӯҳнаи механизми хоҷагӣ, аз такмили муносибатҳои дохилии соҳаи илм меравад. Неруи сифатан нави илми ватаниро барпо кардан зарур аст. Бидуни ин дар муддати кӯтоҳ дар тадқиқоти фундаменталӣ пеш рафтан ва дар ин асос тамоми программаҳои навсозии иҷтимоию иқтисодии ҷамъиятамонро бомуваффақият иҷро кардан имконнопазир аст.

Дар роҳи такмили идоракунии прогресси илму техника, рафъи монеаҳои идоравӣ, тадбирҳои қатъӣ лозиманд. Яке аз ин роҳҳо ташкили комплексҳои байнисоҳавии илмию техникӣ, марказҳои инженерӣ, кол-

лективҳои муваққатии иҷрои вазифаҳои махсуси илмӣ аст. Аз ҳозир ба системаи муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ, узван дохил намудани ташкилотҳои илмӣ, барпо кардани цикли мукаммали тадқиқоти илмӣ-техникӣ ва технология — инвестиция — истеҳсолот, фурӯш, хизматрасонӣ ҳам аҳамияти калон доранд.

Фаҳмост, ки неруи илми фундаменталию амалӣ солҳои сол афзун мегардад. Вале омилҳои тезондани равнақи илм ҳам ҳастанд, ки онҳо, пеш аз ҳама аз демократиконии вазъияти илм, рафъи бюрократизм ва маъмуриятчигӣ, кӯҳнапарастӣ ва монополизм иборатанд. Барои зуҳури ҳамаҷонибаи соҳибистеъдодҳо, ташаббуси эҷодӣ ва худидоракунӣ, мусобиқаи баробарҳуқуқ, рақобати ғояю афкори илмӣ роҳи васеъ кушодан лозим аст.

Як қатор олимон масъалаи зарурати ҷорӣ кардани шаклҳои гуногуни ташкили илмро ҳам ба миён мегузоранд. Онҳо таклиф мекунанд, ки шаклҳои давлатию кооперативии соҳаи илм низ оқилона ба ҳам пайваста шаванд.

Ба равнақи илмҳои ҷамъиятшиносӣ диққати махсус бояд дод. Маҳз онҳо аз шахспарастӣ, методҳои бюрократонаи роҳбарӣ, догматизм ва дахолати бесалоҳият бештар зарар диданд. Чунон ки маълум аст, баъди съезди XX КПСС тадқиқоти ҷамъиятшиносӣ хеле авҷ кард. Равияҳои нави илмӣ пайдо шуда, кадрҳои нави олимоне ба воя мерасиданд, ки корро ба тарзи нав равнақ дода метавонистанд. Вале дере нагузашта усулҳои худсарона муайян кардани вазифаҳои афкори ҷамъиятшиносӣ, усулҳои догматикии иҷрои онҳо боз авҷ гирифтанд.

Дар шароити бозсозӣ талаботи ҷиддии иҷтимоӣ ба тадқиқоти ҷамъиятшиносӣ ба миён омад.

Мо дар асоси методология ва ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ ба равнақи ҳақиқии илмҳои ҷамъиятшиносӣ эҳтиёҷмандем. Таҳқиқи объективонаи чунин проблемаҳои бозсозӣ, монанди ислоҳоти иқтисодӣ, реконструкцияи системаи сиёсӣ, демократиконӣ, навсозии гуманистӣ, муносибатҳои байнимиллӣ, тафаккури нави сиёсӣ ва бисьёр дигар проблемаҳо зарур аст. Ба тарзи дигар гӯем, ҷамъияте, ки роҳи сифатан нав кардани ҳолаташро пеш гирифтааст, ба концепцияи томи тараққиёт, дарки диалектикии процессҳо, ихтилофҳои инъикоси онҳо дар шуури омма, ба назардошти плюрализми ақидаҳо муайян кардани пешомадҳои илман асоснок эҳтиёҷманд аст.

Партия вазифаашро аз он иборат медонад, ки ҷустуҷӯи эҷодиро дар илмҳои ҷамъиятшиносӣ минбаъд ҳам равнақ дода, ба афзоиши захираҳои назарии бозсозӣ кӯмак кунад. Вале муносибат ба илм куллан тағьир дода шавад. Илми «бесамар» имрӯз ё фардо маҳв мегардад. Лекин амалия дар сурати чунин муносибат ба дониши илмӣ оҷиз гардида, таназзул меёбад. Ин ҳама барои мо қобили қабул нест. Аз ин рӯ, зимни бозхост аз олимон, ба онҳо бештар бовар кардан ва барои эҷодиёт ва навҷӯӣ тамоми шароити заруриро муҳайё намудан лозим аст.

Вазифаҳои тезондани прогресси илму техника бояд аз назари умумии тараққиёти иҷтимоӣ муҳокима шаванд.

Ба фикри олимон, ба таҳлили проблемаҳои «пайванди» илмҳои гуногун — илмҳои табиатшиносӣ, техникӣ ва ҷамъиятшиносӣ диққати асосӣ додан лозим аст. Ҳамкории ҳамаҷонибаи онҳо ҳозир ба пешрафти револютсионии тамоми равияи инкишофи илм ва техника мусоидат мекунад. Ҳамчунин талаб карда мешавад, ки тадқиқоти иҷтимоӣ бояд ба маҷмӯи прогресси илму техника ва судмандии он ба инсон бештар таъсир расонад. Аз замони гузашта сабақ гирифта экспертизаи иҷтимоии лоиҳаҳои илмию техникӣ ва инженериро бо иштироки аҳли васеи ҷамъият бояду шояд ва дар миқьёси азим ташкил намудан лозим, то ки оқибати экологӣ ва зиёнҳои дигаре, ки дар сурати беназорат тартиб додан ва амалӣ гардондани ин лоиҳаҳо имконпазиранд, камтар ва беҳтараш пурра истисно карда шаванд.

Дар се соли охир дар партия ва ҷамъият процесси идроки роли бузурги маориф ҳамчун яке аз омилҳои асосии прогресси иқтисодию иҷтимоӣ ва навсозии маънавӣ давом кард. Мо вазъи ин соҳаро ҳам аз нигоҳи танқид таҳлил намуда, программаи дигаргуниҳои кори таълиму тарбияро тартиб додем. Барои ин соҳа маблаги калони иловагӣ харҷ карда мешавад. Компьютериконии процесси таълим хеле равнақ меёбад, моҳонаи муаллимон зиёд карда шуд.

Албатта, хароҷоти соҳаи маориф ва илм хеле зиёд аст, лекин зиёни ақибмонии онҳо боз ҳам зиёдтар аст. Агар сифати таълиму тарбия, тадқиқоти илмӣ, маданияти умумию касбӣ беҳтар карда нашавад, бозсозӣ ба мақсаду мароми худ комьёб намешавад. Тамоми шароитро муҳайё бояд кард, ки наслҳои нави одамони советӣ дар ҳолате ба ҳаёти бошуурона меҳнатию сиёсӣ қадам гузоранд, ки соҳиби идеяи олӣ ва ахлоқи ҳамида бошанд, касбашонро хуб донанд ва ҷаҳонбинии маданиашон фарох бошад, барои қисмати мамлакат масъулиятро ба дӯши худ гирифта тавонанд.

Ходимони маданияти советӣ дар навсозии социалистии ҷамъияти мо бояд роли калон бозанд. Дар платформаи бозсозӣ муттаҳид кардани қувваҳои эҷодӣ вазифаи амалии партия дар даврами баъди Пленуми апрелӣ гардид.

Мо имрӯз гуфта метавонем, ки замони маъмуриятчигӣ дар роҳбарӣ ба маданият, замони насиҳат кардану панд омӯзонидани эҷодкор гузашт. Дар соҳаи маънавӣ тадриҷан муҳити мусобиқа, ҷустуҷӯи озоди эҷодӣ, ки ба масъулияти гражданӣи эҷодкор дар назди ҷамъияти социалистии худ асос ёфтааст, муҳайё мешавад.

Маданияти бадеӣ ифодагари робита ва идомати воқеии наслҳо буда, ёрӣ мерасонад, ки одам қаробати худро бо халқаш, бо таърих ва орзую умеди ояндаи он ҳис намояд, ормонҳои маънавиро асоси ҳар гуна фаъолияти амалӣ қарор диҳад.

Дар публицистика, нашриёҳои бадеӣ ва илмии мо аз роҳҳои навсозии социализм, аз таърих ва замон сухан меравад, ки аз рӯи миқьёс, самимият ва ғановати интеллектуалӣ бемислу монанд аст. Ин шоёни таҳсин аст. Партия саҳми рӯзафзуни интеллигенцияро дар татбиқи бозсозӣ ҳамаҷониба тақдир мекунад. Мо аз равнақи фаъолияти ҷамъиятию сиёсии намояндагони илм, маориф, маданият хушнудем. Мо аз онҳо кашфиётҳои нави эҷодӣ, пешрафтҳои куллиро дар тамоми соҳаҳои рӯҳу афкор интизорем.

Ҳамин тариқ, умуман процессҳои соҳаи маданият дар заминаи солим равнақ меёбанд.

Вале агар мегуфтем, ки ин процессҳо бидуни ихтилофу камбудиҳое давом доранд, ки баъзан онҳо аз доираи арзишҳои социалистӣ мебароянд, ба ғараз роҳ дода, ҳақиқатро таҳриф мекардем, ҳам дар тамоми ҷамъият ва ҳам дар байни интеллигенция кӯҳнапарастӣ, сарфи назар кардани навовариҳо зуҳур меёбанд ва дар шарҳу баёни воқеаҳои ҳозира камэътиборӣ ба назар мерасад ва дар муносибат ба проблемаҳои мураккаби тараққиёти мо ҳатто ба бемасъулиятӣ роҳ дода мешавад.

Мутаассифона, гоҳо ба мушоҳида мерасад, ки баъзе рафиқон ҳатто дар ин даврами барои мамлакат ҳалкунанда ҳам аз қайди муборизаи дохилӣ, гурӯҳбозиҳо, иддаоҳои шахсӣ раҳо ёфта наметавонанд. Бисьёр одамоне ҳам ҳастанд, ки аз ҷустуҷӯҳои эҷодии дигарон ба хашм меоянд ва гуногунрангии рӯзафзунро дур шудан аз принципҳои санъати социалистӣ мешуморанд. Ин фаҳмост: дер боз асарҳои якрангу якнавохт в пастсифат ҳамчун меъёри пешрафт ба қалам дода мешуданд. Мо ҳоло ҳам ба мубоҳиса, ғайрандешӣ, мунозираи озодона одат накардаем. Намехоҳам вазъиятро муҳобот кунам, дар воқеъ барои ин асос ҳам нест. Вале пай набурдани чунин ҳодисаҳо, ба онҳо эътибор надодан бемулоҳизагӣ мебуд.

Агар аз самти асосии сиёсати соҳаи илм, маориф ва маданияти дав-

раи бозсозӣ сухан ронем, он ҳамчун бозгашт ба принципҳои ленинӣ, таваҷҷӯҳ ба инсон, ба такомули ҳаёти маънавии халқ ба назар мерасад. Партия вазифаашро аз он иборат медонад, ки баҳри ин мақсади инсондӯстона бештар ҷидду ҷаҳд кунад.

## 4. Демократиконии муносибатҳои байналхалқӣ

Рафиқон! Бозсозӣ дар СССР омили дорои аҳамияти ҷаҳонӣ гардид. Дигаргуниҳои куллии мамлакати мо талаб карданд, ки нисбати корҳои байналхалқӣ ҳам тарзу усули нав пеш гирифта шаванд.

Мо сиёсати берунии советиро дар давраи баъди ҷанг таҳлил намуда, фаромӯш намекунем, ки империализм дар атрофи мо ва иттифоқчиёнамон вазъияти дар асл фавқулоддаро ба миён оварда буд. Блоки ҳарбии кишварҳои Ғарб бо сарварии ШМА нисбати социализм ошкоро рӯҳияи таҷовузкорона дошт. Хавфи ҷанг барои мо пайваста меафзуд. Ин хавф ҳанӯз ҳам аз байн нарафтааст, Иттифоқи Советӣ ҳамроҳи иттифоқчиёнаш на инро ба эътибор нагирифта наметавонисту на ҷанги мақсадноки психологии зидди мамлакатҳои социалистиро.

Бо вуҷуди ин аз гузашта сабақ гирифта, эътироф накардан мумкин нест, ки соҳаи сиёсати берунӣ низ дучори усулҳои фармондиҳию маъмурӣ гардид. Чунин ҳолатҳо ҳам рӯй медоданд, ки ҳатто қарорҳои муҳимтарин дар доираи маҳдуди шахсон, бе муҳокимаву таҳлили коллективонаю ҳамаҷониба, баъзан бе маслиҳати пухтаи дӯстон қабул мешуданд. Ин боиси фикру мулоҳизаҳои гуногуни оиди воқеаҳои байналхалқӣ ва сиёсати дигар давлатҳо, баъзан боиси қарорҳои ғалат мегардид. Мутаассифона, на ҳамеша мулоҳиза карда мешуд, ки ин ё он тарзи кор ба халқ чӣ натиҷаву оқибат хоҳад дошт.

Ҷавобан ба ситезаҷӯши ядроӣ, ки нисбат ба мо ва тамоми ҷаҳони социалистӣ пеш гирифта шуд, лозим буд, ки қувваҳои стратегии худро бо қувваҳои стратегии ШМА баробар кунем. Ин кор ба ҷо оварда шуд. Вале мо ба соҳаи муқовимати ҳарбӣ бо империализм маблағи бисьёр харҷ карда ва ба он бештар диққат дода, барои пойдории амнияти давлат, коҳиши шиддати вазъият ва барои равнақи ҳамфикрии халқҳо имкониятҳои сиёсиеро, ки ба муносибати дигаргуниҳои куллии ҷаҳон муҳайё мешуданд, на ҳамеша истифода мебурдем.

Дар натиҷа ба гирдоби яроқсозии баҳсмабаҳс кашида шудем, ки ин ба тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат ва вазъияти байналхалқии он таъсир нарасонда намонд. Ҳол он ки яроқсозии баҳсмабаҳс ҷаҳонро ба вартаи фалокат наздик меовард. Дар ин шароит фаъолияти анъанавии сиёсию ҷамъиятии мо, ки ба манфиати сулҳ ва яроқпартоӣ буд, торафт беэътимод мешуд. Аёнтар гӯем — агар хилофи мантиқи чунин рафти ҳодисот амал намекардем, дар ҳақиқат дучори муқовимати ҳарбӣ шуданамон мумкин буд.

Бинобар ҳамин ҳам сиёсати беруниро на фақат такмил додан, балки онро қатъӣ нав кардан зарур буд.

Барои ин тафаккури нави сиёсӣ лозим буд. Заминаи ин тафаккурро Пленуми апрелии КМ, съезди XXVII партия гузошт. Пленум ва съезд фаъолияти байналхалқии моро дар шароити бозсозӣ аз ҷиҳати фалсафӣ асоснок карданд. Тафаккури нав доктринаи қатъиву мукаммал нест.

Ин доктрина диалектикӣ буда, имкон медиҳад сиёсат мувофиқи рафти ҳаёти воқеӣ ва, албатта, мувофиқи роҳи интихобкардаи мо — роҳи социалистӣ, мувофиқи принципҳои ленинӣ пайваста такмилу инкишоф дода шавад.

Роҳбарияти советӣ дар корҳои хориҷӣ ҳамчун дар корҳои дохилӣ ба Ленин, ба таҷрибаи вай дар ин хусус, ки дар ҳама ҷо, дар ҳар вазъият аз мавқеи реализм амал бояд кард, рӯ меовард. Фақат чунин сиёсати берунӣ ба бозсозӣ пурсамар хизмат карда метавонад. Вай фақат

дар ин сурат ба муносибати реалистии касоне, ки ин сиёсат ба онҳо нигаронида шудааст, умед баста метавонад. Вай фақат дар ин ҳол қобилият пайдо мекунад, ки ба начоти чаҳон аз таҳдиди хавф кӯмак намояд.

Мо вазъияти чаҳони ҳозираро таҳлил карда, равшан тасаввур мекунем, ки муносибатҳои байналхалқӣ хусусияти синфиашонро гум накарда, беш аз пеш муносибатҳои маҳз байни халқҳо мегарданд. Мо роли рӯзафзуни халқҳо ва миллатҳо, давлатҳои нави миллиро дар корҳои чаҳонӣ қайд кардем. Ин пешбинӣ мекунад, ки дар корҳои байналхалқӣ манфиати тарафҳо ба назар гирифта шавад. Ба назар гирифтани онҳо чузъи муҳими тафаккури нави сиёсӣ аст.

Мо кӯшиш кардем, идеяи алоқамандии манфиати пролетарию синфӣ ва умумиинсониро, ки аз ибтидо дар марксизм баён ёфтааст, аз нигоҳи имрӯз ҳамачониба дарк намоем, ки ба он афзудани хавфи чанги ядрой, тезу тунд шудани дигар проблемаҳои умумичаҳонӣ, вусъати интернационаликонии тамоми процессҳои чаҳон, сарфи назар аз тамоми зиддиятҳояш, торафт тому ба ҳам вобаста мегардад. Ин моро ба чунин хулоса овард, ки арзишҳои умумиинсонӣ дар асри мо дар мадди аввал қарор дода шаванд. Ин чавҳари тафаккури нави сиёсӣ аст.

Он ба мо имкон дод, ки аҳамияти ҳаётии арзишҳои маънавиро, ки дар тӯли қарнҳо халқҳо офарида, чамъбаст менамуданд ва нобиғаҳо суфтаву сайқал медоданд, барои муносибатҳои ҳозираи байналхалқӣ ҳамачониба тақдир кунем.

Дар рафти таҳлили дигаргуниҳои куллии чаҳон бисьёр қолибҳо шикаста мешаванд, ки онҳо имкониятҳои моро маҳдуд менамуданд ва ба андозаи маълум ба таҳрифгарони мақсаду мароми ҳақиқии мо дастак мешуданд.

Роҳи мо барои муқаррар кардани робитаи ҳамачониба бо намояндагони дигар мамлакатҳо, аз сардорони давлату ҳукуматҳо гирифта то гражданинҳои оддӣ, бо одамони мӯътабари соҳаи илму маданият, нависандагони машҳур, роҳбарону ҳайатҳои вакилони партияҳои сиёсӣ, ташкилоту ҳаракатҳои чамъиятӣ, бо сарварони касабавӣ ва социал-демократӣ, арбобони дин ва аъзоёни парламентҳо роли калон бозид.

Чунин муомилаҳои сершумори бевосита гӯё, ки Иттифоқи Советиро барои мамлакатҳои дигар аз нав муаррифӣ мекунанд. Мо аз чониби худ имкон пайдо кардем оламӣ атрофро беҳтар шиносем ва дарк намоем, дар муҳокимаи проблемаҳои он, дар чустучӯи роҳу усули ҳалли онҳо иштирок кунем, аз идеяҳое, ки аз дигар маданиятҳо ва анъанаҳои маънавӣ бармеоянд, суде бардорем, ки ин масъала дар Декларацияи соли 1986-уми Деҳли инъикос ёфт. Бо кӯмаки ин «робитаи мутақобила» дарьёфти роҳи ҳамфикрӣ, ҳамчунин аз рӯи масъалаи аҳамияти озодию демократия барин арзишҳо осонтар гардид.

Ҳамаи ин сиёсати берунии советиро фаъол гардонда, имкон дод, ки як қатор ташаббусҳои калон нишон диҳем.

Ин программаи то соли 2000 давра ба давра нест кардани яроқи ядрой, системаи амнияти умум, озодона интихоб кардани роҳи тараққиёти худ, мувозинати манфиатҳо, «манзили умумиевропой», бозсозӣ дар муносибатҳои минтақаи Осиё ва уқьёнуси Ором, ҳадди кофии мудофиа ва доктринаи ҳучумкунӣ, ихтисори яроқ ҳамчун роҳи таҳқими амнияти миллию минтақавӣ, баровардани қӯшуну базаҳо аз хоки бегона, тадбирҳои эътимод, амнияти байналхалқии иқтисодӣ, идеяи дар сиёсати чаҳонӣ бевосита истифода бурдани илм аст.

Асоси робитаи мо бо давлатҳои хорича муколама ва асоси яроқпартой, назорати ҳамачонибаи тарафайн гардид. Ин имкон дод, ки ҳудуди эътимод аз доираи муқаррарии чаҳонбинӣ фарохтар шавад. Мо имкониятҳои бисьёри ҳамфикрӣ ва ҳамзистию ҳамкорӣ карданро ҳатто дар доираҳои бонуфузе, ки аз чиҳати идеологӣ аз мо фарқи хеле калон доранд, пайдо намудем.

Аҳли ҷаҳон таклифи самимӣ ва кушодадилонаи моро барои якҷоя андешидан ва дарьёфтани чора ҳамаҷониба пазируфт, ошкорбаёнӣ, бозсозӣ бошад, идея ва ташаббусҳои соҳаи сиёсати берунии моро ба ҳукми эътимоди муассир дароварданд.

Ин роҳ дар сиёсати ҷаҳонӣ ва, пеш аз ҳама, дар соҳаи яроқпартоӣ чунин пешрафтҳои калонро, монанди мулоқоти Женева ва Рейкьявик, имконпазир сохт, ки он роҳи воқеии процесси гуфтушунидро кушод ва муваффақияти вохӯриҳои роҳбарони олимартабаро дар Вашингтон ва дар Москва муайян намуд. Аз ин ҳоло тамоми вазъияти байналхалқӣ тағьир меёбад.

Вазъи ҷаҳони социализм аз нигоҳи тафаккури нав муҳокима шуд. Мо бо дӯстонамон рафиқона ҷаҳд кардем, ки моҳияти интернационалистии муносибатҳоямонро аз гарду ғубори замони гузашта пок созем. Муомилоти шахсии роҳбарони партияҳо ва давлатҳо фаъолу амалӣ ва оперативӣ гардид. Сиёсати берунии иттиҳоди социалистӣ беш аз пеш бо ҳам мутобиқ мешавад.

Социализми ҷаҳонӣ давраи мураккаби тағьироти куллиро аз сар мегузаронад. Қуллаҳои навро фатҳ кардани мамлакатҳои социалистӣ, ошкор гардидани имкониятҳои онҳо дар доираи миллӣ ва байналхалқӣ обрӯ ва роли социализмро дар тараққиёти ҷаҳонӣ баланд мебардоранд.

Дар тафаккури нав, концепцияи интихоби озодонаи роҳи тараққиёт мақоми асосӣ дорад. Мо дар муносибатҳои байналхалқӣ, ки худи бақои тамаддун проблемаи асосию умумии тамоми ҷаҳон гардидааст, ба универсалияти ин принцип боварӣ дорем.

Ин концепцияи тақозои ҳаводиси гуногуни бесобиқа ва рӯзафзуни ҷаҳон мебошад. Мо шоҳиди чунин падидаи беамсолем, ки миллиардҳо одамон ба таърихи ҷаҳонӣ фаъолона ҷалб мешаванд, ки асрҳо аз он дур монда буданд. Ин миллиардҳо одамон дар шароити тамоман нав ба арсаи эҷодиёти мустақилонаи таърихӣ мебароянд ва онҳо имрӯз, ки худшиносии миллӣ дар сар то сари ҷаҳон ривоҷ ёфтааст, дар интихоби роҳи рушди хеш қобилияти худро нишон хоҳанд дод.

Дар ин вазъият аз берун бо ҳар роҳ—дар бораи роҳҳои ҳарбӣ ҳоҷати гап ҳам нест, — ба гардани дигарон бор кардани сохти иҷтимоӣ тарзи ҳаёт, сиёсат аз воситаҳои хавфноки солҳои пешина мебошанд. Соҳибихтиёрӣ ва истиқлолият, баробарҳуқуқӣ ва даҳолат накардан нормаҳои эътирофшудаи муносибатҳои байналхалқӣ мегарданд, ки ин худ дастоварди азими асри XX мебошад. Монеъ шудан ба интихоби озодонаи роҳи тараққиёт ба рафти объективонаи таърих муқобил гузоштани худ аст. Аз ин рӯ, сиёсати зӯроварӣ бо тамоми шаклу зуҳуроташ имрӯз аз даҳон мондааст. Хулоса, мо комилан дилпурем, ки тафаккури нав ва сиёсати бар он асосёфта зарурату тақозои муҳими ҷаҳони моро дуруст инъикос намуданд. Онҳо шӯълаи умедро аз нав фурӯзон сохтанд, барои тағьири сифатии шуури инсоният роҳ кушоданд.

Ба саволи асосии оё хавфи ҷанг дур шуд ё не, ки он имрӯз одамон советиро беш аз ҳама ба ташвиш овардааст ва онҳо доир ба ин савол фикру мулоҳизаро аз рӯи натиҷаҳои кори сесола фаҳмиданианд — мо ҷавоб дода метавонем? Оре, бешубҳа. Ин дар чӣ ифода ёфт? Пеш аз ҳама дар он ифода ёфт, ки ҳаёти байналхалқӣ аз роҳи муқовимат ба роҳи ҳамкорӣ, ҳамфикрӣ ба роҳи гуфтушуниде гузашт, ки минбаъд, пеш аз ҳама, дар соҳаи яроқи қатли ом натиҷаҳои конкретӣ ҳосил мешаванд. Муносибати Иттифоқи Советӣ ва Америка беҳтар гардид. Шартномаи нест кардани як қисми яроқи ядроӣ имзо шуд. Процесси умумиевропоӣ дар байни давлатҳо ва хусусан байни аҳли ҷамоати онҳо равнақ ёфт. Созишномаҳои Женева ва пеш-пеш аз Афғонистон баровардани контингенти қӯшуни мо барои бо роҳи сиёсӣ яктарафа намудани ихтилофи минтақавӣ, ки ба тамоми ҷаҳон хавф дошта, пешрафти халқҳоро бозмедоранд, марҳалаи муҳими байналхалқӣ гардиданд.

Иҷозат диҳед аз минбари конфернцияи партиявии мо аз номи пар-

тия ва халқ ба аскарону офицерон, мутахассисони граждани, ба ҳамаи касоне, ки ин ҷанг ба тақдирашон асар кард ва ба онҳое, ки аз оташи ин набард гузаштаанд, бори дигар миннатдорӣ изҳор кунам. (**Чапакзанӣ**). Ҷанговарони мо Афғонистонро бо амри Ватан тарк мекунанд. Ватанамон дар ин солҳо таҷрибаи нави сиёсӣ ва маънавӣ андӯхта, вазъияти ҷаҳони мо, ихтилофоту душвориҳои онро дар роҳи сӯи оянда ҳамаҷониба дарк намуда, хирадмандӣ зоҳир кард.

Умуман, рафиқон, таҳлили воқеияти ҳозира имкон медиҳад тахмин кунем, ки агар ин воқеият мустаҳкам намуда, равнақ дода шавад, ҷаҳони охири асри XX ва аввали асри XXI-ро тамоюлҳои зерин муайян хоҳанд кард:

— Тадриҷан демилитаризация ва гуманизация кардани муносибатҳои байналхалқӣ, ки аз ин давлатҳо дар бобн яктарафа сохтани ихтилофоти сершумори ҷаҳон ва баробар кардани манфиат на бо қасдҳои худбинона ва хурофот, балки ниҳоят бо хирад, дониш ва нормаҳои маънавӣ амал мекунанд, ҳуқуқи ҳар халқ ба озодона интихоб кардани роҳаш эътироф карда мешавад.

— Таъмини амнияти давлат беш аз пеш аз соҳаи таносуби потенциалҳои ҳарбӣ ба соҳаи ҳамкории сиёсӣ ва риояи қатъии ӯҳдадориҳои байналхалқӣ мегузарад; системаи умумии амнияти байналхалқӣ асосан ба воситаи зиёд кардани ролу самаранокии Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида барпо мешавад.

— Равнақи азими неруи илмию техникӣ якҷоя ба манфиати тамоми инсоният иҷро кардани вазифаҳои умумиҷаҳонии иқтисодӣ, экологӣ, энергетикӣ, озуқа, тиб ва ғайра оқилона истифода мешавад.

— Робитаи гуногуни ихтиёрии давлатҳо ва халқҳои мустақил ва ғановати ҳаёти моддию маънавии онҳо боэътимод хизмат карда, структураи сулҳи умумро мустаҳкам мекунад.

Оё ин хаёли ботил нест? Магар манбаъҳои империалистии таҷовуз ва ҷанг барҳам хӯрдаанд? Не. Мо таҳдиди милитаризми империалистиро ба сулҳ фаромӯш намекунем. Ва чунин мешуморем, ки ҳанӯз барои нобозгаштии процессҳои мусбати имрӯза замонат нест. Маҳз тафаккури нави сиёсӣ ба дарку ҷустуҷӯи имкониятҳои нави муқовимат, сиёсати зӯроварӣ дар асоси сиёсии нисбатан васеътар назар ба пешина кӯмак мекунад. Ин имкониятҳоро омилҳои нави объективие ҳам мустаҳкам мекунанд, ки дар нимаи дуюми асри мо пайдо шудаанд.

Бо ҳамин, инчунин сохтмони мудофиавии кишварамон муайян мешавад, ки самарабахшии онро акнун бояд меъёрҳои бештар сифатии чи соҳаи техникаю илми ҳарбӣ ва чи ҳайати қувваҳои мусаллаҳ таъмин намоянд. Он бояд амнияти боэътимоди Давлати Советӣ ва иттифоқчиёни вайро кафолат диҳад, ба доктринаи мудофиавии мо қатъиян мувофиқ бошад.

Мо дар фаъолияти амалии байналхалқии худ минбаъд ҳам роҳи сулҳи пойдор ва ҳамкории байналхалқиро ҷустуҷӯ мекунем. Муносибати мову мамлакатҳои социалистӣ минбаъд ҳам бароямон дар madди аввал қарор мегиранд.

Мо роҳи равнақ додани муносибатҳоямонро бо давлатҳои тараққиёбанда, бо ҳаракати ҳамроҳнашавӣ собитқадамона давом медиҳем. Бо ходимони давлатие, ки дар мамлакатҳои худ инони ҳукуматро ба даст доранд, пеш аз ҳама дар соҳаи асосии сиёсати ҷаҳонӣ — аз рӯи масъалаҳои яроқпартоӣ — фаъолона муколама ва гуфтушунид мекунем. Мо дар давоми солҳои бозсозӣ муносибатамонро бо бисьёр давлатҳо — давлатҳои ҳамсоя ва давлатҳои беҳад дурдаст беҳтар намудем ё худ аввалин бор чунин муносибатҳо муқаррар кардем. Муносибатҳоямонро бо ягонтои онҳо вайрон накардем. Минбаъд ҳам ҳамин тавр ҷидду ҷаҳд карданием.

КПСС худро ҷузъи бевоситаи ҳаракати ҷаҳонии коммунистӣ мешуморад, ки ин ҳаракат ҳозир роҳи душвори давраи нави тараққиёти таъ-

рихии худро меҷӯяд. Мо дар ин ҷустуҷӯ дар асоси баробарҳуқуқӣ ва эҳтироми комил фаъолона иштирок мекунем. Неруи рӯзафзуни байналхалқӣ дар муносибатҳои нави мо бо қувваҳои сершумори ҷамъиятие, ки намояндагони илм ва маданияти ҷаҳон мебошанд, бо партияҳои сиёсии ҷараёни дигари идеологӣ, пеш аз ҳама бо социалистон, социал-демократҳо, лейбористон ва дигар доираю ҳаракатҳои ба ном «чап» қарор гирифтааст.

Якдилии мо бо меҳнаткашони тамоми ҷаҳон, бо муборизони зидди мустамликадорӣ, нажодпарастӣ ва реакция тағйирнопазир аст.

Рафиқон! Сиёсати берунии советӣ, сарфи назар аз баъзе хатою камбудиҳои замони гузашта, дар назди мамлакат, социализм, дар назди тамоми инсоният хизмати бузург дорад. Бозсозӣ аз вай ҳам моҳиятан ва ҳам шаклан сифати навро талаб кард. Он бояд мисли сиёсати дохилӣ афкори коллективонаи партия ва халқро амалан дар худ таҷассум намояд. На фақат дигаргуниҳои ҳозира, балки дигаргуниҳои ояндаро ҳам бояд сари вақт ба назар гирад. Процессҳои объективонаи ҷаҳон ва имкониятҳои мо бояд мавриди муҳокимаи доимии илмию оммавӣ бо иштироки аҳли ҷамъият ва ташкилотҳои он қарор гиранд. Сифати ахбори оиди масъалаҳои байналхалқиро беҳтар бояд кард. Дар доираи ислоҳоти системаи сиёсӣ механизми самарабахши ваколатдори конституционии муҳокимаи амалию босалоҳияти масъалаҳои сиёсати байналхалқиро барпо кардан лозим.

# II.

# ИСЛОҲОТИ СИСТЕМАИ СИЁСӢ—КАФОЛАТИ МУҲИМИ НОБОЗГАШТИИ БОЗСОЗӢ

Рафиқон! КМ КПСС программаи демократиконии куллии ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ва ислоҳоти системаи сиёсиро ба муҳокимаи Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ гузошта, чунин мешуморад, ки ин имкон медиҳад самараи кори муассисаҳои сиёсии мо ба куллӣ зиёд ва неруи ҳокимияти халқии социалистӣ ошкор карда шавад.

## 1. Ислоҳоти системаи сиёсӣ барои чӣ лозим аст

Мо ин корро дар ҷои холӣ ва аз сифр шурӯъ намекунем. Мо таҷрибаи нодири нахустин дар ҷаҳон демократияи социалистиро дорем. Шаклу усулҳои ҳокимияти халқ, ки зодаи социализм мебошад, ба пешрафти иҷтимоии инсоният таъсири бузург расонда, маданияти сиёсии даврон гардидаанд. Ҳокимияти дар Республикаи Советҳо муҷассамгардидаи меҳнаткашон, назорати коргарӣ, ҳуқуқи меҳнат ва дигар ҳуқуқҳои муҳимтарини иҷтимоии шахс, баробарҳуқуқии занон ва мардон, миллату халқиятҳо маҳз дар мамлакати мо пайдо шудаанд. Ба ибораи дигар гӯем, бисьёр ташаббусҳои демократии асри XX-ро аз ҳама пеш мо сар кардаем.

Пас ҷаро имрӯз вазифаи ислоҳоти куллии системаи сиёсӣ ба пеш гузошта мешавад? Гап, пеш аз ҳама дар он аст, рафиқон ва мо бояд имрӯз ба ин иқрор шавем, ки системаи сиёсии дар натиҷаи ғалабаи Революцияи Октябрь барпошуда дар марҳалаи муайян дучори деформацияи ҷиддӣ гардид.

Дар натиҷа ҳам ҳокимияти номаҳдуди Сталин ва атрофиёни вай, ҳам мавҷи таъқиботу беҳуқуқӣ имконпазир шуд. Усулҳои амрдиҳию

маъмурии идоракунӣ, ки ҳамон солҳо пайдо шуда буданд, ба соҳаҳои гуногуни тараққиёти ҷамъияти мо таъсири харобиовар расонданд. Аксар душвориҳое, ки ҳозир ҳам мавҷуданд, аз ҳамон система ибтидо ёфтаанд.

Қарорҳои съезди XX партия барои бартараф кардани халалъёбии принципҳои ленинии ҳаёти партия ва давлат имконият муҳайё сохтанд. Вале ин имкониятҳо, пеш аз ҳама бинобар дуруст қадр накардан ва паст задани аҳамияти демократияи социалистӣ, истифода нашуда монданд. Ин ҳолат аз нав боиси пайдо шудани зуҳуроти шахспарастӣ гардид.

Системаи сиёсии мавҷуда ба пешгирӣ кардани мо аз ҳодисаҳои касодии ҳаёти хоҷагӣ ва иҷтимоӣ дар даҳсолаҳои охир қодир набаромад ва ислоҳоти ҳамон вақт саршударо дучори нокомӣ гардонд. Дар ихтиёри роҳбарияти сиёсии партиявӣ торафт бештар гирд омадани вазифаҳои идоракунии хоҷагӣ характернок шуда монд. Дар айни замон мавқеи аппарати иҷроия аз ҳад зиёд калон карда мешуд.

Шумораи шахсоне, ки ба ҳайати органҳои гуногуни давлатӣ ва ҷамъиятӣ интихоб шуда буданд, ба сеяки аҳолии калонсоли мамлакат расида, дар баробари ҳамин оммаи асосии онҳо аз иштироки реалии иҷрои корҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ дур карда шуда буд.

Дар давраи касодӣ аппарати идоракунӣ, ки миқдори он ба сад вазорати иттифоқӣ ва ба ҳаштсад вазорату идораи республикавӣ расида буд, амалан иродаи худро ҳам ба хоҷагӣ ва ҳам ба сиёсат бор мекард. Маҳз идораю структураи дигари идоракунӣ иҷрои қарорҳои қабулшударо дар дасти худ нигоҳ дошта, бо амал ё беамалии худ муайян мекарданд, ки кадом кор иҷро шаваду кадомаш иҷро нашавад. Советҳо ва дар бисьёр бобатҳо органҳои партиявӣ ҳам фишори манфиати идоравиро зери назорат гирифта наметавонистанд. Чунин ҳолат қоидаи умумӣ шуда буд: органе, ки қарор қабул менамояд, барои оқибати кирдораш масъулияти иқтисодӣ надошт.

Қамбудии ҷиддии системаи сиёсии мавҷуда аз он ҳам иборат буд, ки ҳаёти ҷамъиятӣ аз ҳад зиёд давлатӣ гардид. Албатта, миқьёси вазифаю таъиноти давлат дар замони социализм назар ба замони капитализм хеле калон аст.

Вале, ба ақидаи асосгузорони марксизм-ленинизм, чунин васеъшавии доираи вазифаҳои идоравӣ на бо роҳи пурзӯр шудани ҳокимияте ба даст ояд, ки ба усулҳои маъмурӣ ва маҷбуркунӣ такья мекарда бошад, балки пеш аз ҳама бо роҳи вусъат ёфтани омили демократӣ, ба идоракунӣ ҷалб кардани оммаи васеи халқ бояд ба даст ояд.

Таърифи машҳури Ленинро оид ба давлати социалистӣ «на ба маънои худи ин калима» ё ҳатто «нимдавлат» ба хотир орем, ки тадриҷан ба худидоракунии ҷамъиятӣ табдил меёфта бошад. Мутаассифона, баъди вафоти В. И. Ленин дар назария ва дар амалия ҳам ба маънои «пурра», яъне ба маънои кӯҳнаи мафҳум фаҳмидани давлат маъмул шуд. Танзими давлатӣ дар соҳаи ниҳоятдараҷа васеи фаъолияти ҷамъиятӣ татбиқ мешуд. Кӯшиши бо планкашию назорати муфассали мутамаркази фаро гирифтани ҳамаи соҳаҳои ҳаёт ҷамъиятро парпеч карда, монеаи ҷиддии сари роҳи ташаббуси мардум, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва коллективҳо гардид. Ин ҳолат дар баробари омилҳои дигар, иқтисодиёт ва маданияти «ноаёнро» ба миён овард, ки талаботи моддӣ ва маънавии аҳолиро сари вақт ва пурра қонеъ карда натавонистани органҳои давлатиро ба манфиати худ истифода мебарад.

Бинобар бюрократӣ шудани структураи давлат ва суст гардидани эҷодкории иҷтимоии омма аҳли ҷамъият ба набудани варианти дигари ақида ва бетағьир будани тафаккур одат мекард. Тарзи тафаккури соддалавҳонаю ноқиси симои ҳокимияти социалистии халқ пайдо гардида, ҳанӯз ба шуури мардум таъсир мерасонад, ки дар сурати он татбиқи воқеии ҳокимият на бо фаъолияти пурғайрати сиёсии меҳнатка-

шон, балки пеш аз ҳама бо кори органҳои иҷроия айнан як чиз дониста мешавад.

Ниҳоят, системаи мавҷудаи сиёсӣ даҳҳо сол боз на ба ташкили ҳаёти ҷамъиятӣ дар доираи қонун, балки асосан ба иҷрои амру фармонҳои худсарона мувофиқ карда мешуд. Дар сухан эълон гардидани принципҳои демократӣ ва дар амал татбиқ шудани принципҳои авторитарӣ, аз минбар эълон кардани ҳокимияти халқ ва дар амал пеш гирифтани усулҳои худсаронаю субъективӣ, гапфурӯшӣ аз хусуси институтҳои демократӣ ва дар амал поймол шудани нормаҳои ҳаёти социалистӣ, нокифоя будани танқид ва ошкорбаёнӣ — ҳамаи ин хеле маъмул шуда, дар ҳаёти ҷамъият чуқур реша давонда буд.

Бепарвой, сустии фаъолияти иҷтимоии омма, дур шудани аҳли меҳнат аз моликияти ҷамъиятӣ ва аз идоракунӣ оқибатҳои ногувори пеш гирифтани чунин усулҳо ба шумор меравананд.

Проблемаҳои куллии бозсозӣ — ҳамислоҳоти иқтисодӣ, ҳам вусъати соҳаи иҷтимоию маданият, ҳам дар мардум парваридани муносибати дилсӯзонаю манфиатдорона ба ҳамаи воқеаҳои мамлакат имрӯз маҳз ба ҳамин системаи шахшудаи ҳокимият, ба созмони амру фишори вай дучор шудааст.

Баҳори соли 1985 партия дар роҳи навсозии структураҳои ҷамъиятию сиёсӣ ба муборизаи қатъӣ шурӯъ кард. Механизми нави хоҷагидорӣ тадриҷан мураттаб мегардад. Характери муносибатҳои ҷамъиятӣ тағьир меёбад. Асосҳои ҳуқуқи бозсозӣ пойдор мешаванд. Мо демократия ва ошкорбаёниро меомӯзем, баҳсу мунозира кардан, ба ҳамдигар гуфтани ҳақиқатро ёд мегирем. Ин ҳам, албатта, бурди калон аст. Вале процессҳои демократиконӣ ҳам дар марказ ва ҳам дар маҳалҳо суст инкишоф меёбанд. Имрӯз бо камоли ҷасорат бояд иқрор кард: агар системаи сиёсӣ беҳаракату бетағьир монад, мо аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои бозсозӣ намебароем.

Масъалаи ислоҳи куллии системаи сиёсиро ба миён гузошта, пеш аз ҳама чунин тасаввуроти равшан дошта бошем: кадом ҷиҳатҳои он ба санҷиши замон тоб оварданду имрӯз ба мо заруранд, кадом омилҳои онро, баръакс, кам кардан ё тамоман барҳам додан зарур аст.

Ба фикри мо, сухан бояд аз иҷрои вазифаҳои асосии зерин равад.

Якум, тавре кардан лозим аст, ки миллионҳо миллион меҳнаткашон дар идоракунии мамлакат дар сухан не, балки амалан иштирок дошта бошанд.

Дуюм, барои процессҳои худтанзим ва худидораи ҷамъият ҳарчи бештар имконият фароҳам оварда, шароити вусъати комили ташаббуси гражданинҳо, органҳои намояндадори ҳокимият, ташкилотҳои партиявию ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ муҳайё карда шавад.

Сеюм, механизми озодона муайян ва ошкор кардани манфиату иродаи ҳамаи синфу гурӯҳҳои иҷтимоӣ дар сиёсати дохилӣ ва берунии Давлати Советӣ мутобиқ ва татбиқ гаштани онҳо такмил дода шавад.

Чорум, шароити инкишофи минбаъдаи озодонаи ҳар миллату халқият, пойдор шудани дӯстию ҳамкории баробарҳуқуқии онҳо дар асоси принципҳои интернационализм таъмин карда шавад.

Панҷум, қонунияти социалистӣ ва тартиботи ҳуқуқӣ ба куллӣ мустаҳкам карда шавад, то ки имконияти ғасби ҳокимият ва суиистифода аз байн бардошта, дар сари роҳи бюрократизм ва расмиятчигӣ мамониати таъсирбахш гузошта, гарави боэътимоди муҳофизати ҳуқуқ ва озодиҳои конституционии гражданинҳо, инчунин дар назди ҷамъият ва давлат вазифаи худро иҷро кардани онҳо таъмин гардад.

Шашум, мувофиқи концепцияи ленинии роли партияи коммунистӣ чунин пешоҳанги сиёсии ҷамъият ва роли Давлати Советӣ чун олати ҳокимияти халқ вазифаи органҳои партиявӣ ва давлатӣ аниқ муайян карда шавад.

Ниҳоят, ҳафтум, механизми самарабахше барпо карда шавад, ки бо назардошти шароити тағьирёбандаи дохилӣ ва байналхалқӣ сари вақт худнавшавии системаи сиёсиро таъмин карда, ба торафт фаъолонатар инкишоф ёфтан ва дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт татбиқ шудани принципҳои демократия ва худидоракунии социалистӣ қодиру қобил бошад.

## 2. Бозсозӣ ва ҳуқуқи инсон

**Такмили ҳамаҷонибаи ҳуқуқҳои инсон, вусъати фаъолияти иҷтимоии одамони советӣ мақсади ниҳоии ислоҳи системаи сиёсӣ ва меъёри асосии он аст, ки ислоҳоти мазкурро мо то чӣ андоза ба ҳаёт татбиқ карда метавонем. Ин масъала дар назария ва амалияи социализм мавқеи муҳим дорад. Бар таҳкурсие, ки Революцияи Октябрь дар мамлакати мо бунёд кард, дар соҳаи бисьёр биноҳои мӯҳташами ҳуқуқҳои замонатдори гражданинҳо барпо шуд. Мо аз ин ҳуқуқҳо истифода мебарему ҳаққи гапро гӯем, кам фикр мекунем, ки ин ҳуқуқҳои бароямон муқаррарӣ ҳанӯз дар бисьёр ноҳияҳои ҷаҳон фақат орзуи меҳнаткашон, мақсади муборизаи онҳо мебошанд.**

**Ҳуқуқҳои инсон дар ҷамъияти мо тӯҳфаи давлат, эҳсони касе нест. Ин хосияти ҳатмии социализм, музаффарияти вай аст. Шахсият ва ҷамъият, гражданин ва давлат, одам ва коллектив — ҳамаи ин — ҷиҳатҳои гуногуни худи ҳамон як проблемаи калонанд. Тарзи ҳалли ин проблема табиати сохти сиёсиро инъикос карда, натиҷаи фаъолияти мардум, тамоми тарзи ҳаёти ҷамъиятро аз бисьёр ҷиҳат пешакӣ муайян мекунад. Ба ҳам узван пайвастани асоси коллективият ва шахсият тарзи ҳалли социалистии ин проблема мебошад. Фалсафаи мо дар ин масъалаи куллии сохти ҷамъият аз формулаи машҳури «Манифести Партияи Коммунистӣ» бармеояд, ки дар он гуфта шудааст: инкишофи озодонаи ҳар кас шарти инкишофи озодонаи ҳама мебошад.**

Мо, рафиқон, бояд фаҳмем, ки фаъолияти иҷтимоӣ, меҳнатӣ, сиёсии одам дар ниҳояти кор маҳз аз мақоми инсон дар ҷамъият, аз ҳуқуқ ва вазифаҳояш муайян мешавад. Мо инро бояд на фақат фаҳмем, балки зимни пеш гирифтани ислоҳоти иқтисодӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ дар ҳамин самт амал ҳам кунем.

Дар ин соҳа кадом вазифаҳои мушаххас истодаанд?

Пеш аз ҳама дар бораи ҳуқуқҳои иҷтимоии шахс. Дар мамлакати мо системаи васеи ғамхории ҷамъият дар ҳаққи инсон ташаккул ёфтааст, вале дар марҳалаи ҳозираи тараққиёт мо ҷиҳатҳои сусту камбудиҳои онро дида, ҳамаи чораҳоро андешидан мехоҳем, ки шароити меҳнат, сифати маорифи халқ ва нигаҳдории тандурустӣ беҳтар гардад, дараҷаи таъминоти иҷтимоии меҳнаткашон баланд шавад. Дар ҳамаи ин дастури қатъии партия дар роҳи таъмини баробарҳуқуқии одамони советӣ, амнияти иҷтимоии онҳо ифода меёбад.

Вале ба ин муносибат чунин бояд гуфт. Мо гарави ҳуқуқҳои иҷтимоию иқтисодии шахсро пойдор кардан мехоҳем, барои ин бошад шароити иқтисодӣ ва сиёсиро ба тарзи муайян тағьир додан зарур аст. Аммо ҳам характери ин тағьирот, ҳам мӯҳлати татбиқи он бо фаъолияти меҳнатии ҳамаи аъзоёни ҷамъияти советӣ зич алоқаманд мебошад. Неъматҳои иҷтимоие, ки аз ҷамъият гирифта мешаванд ва муносибат ба меҳнат ба ҳам зич алоқаманд аст. Муҳим аст, ки ҳар кас зарурати серталабиро нисбат ба худ фаҳмад. Дар ин бобат аҳамияти принципҳои ҳисоби хоҷагии хоҷагидорӣ бори дигар зуҳур ёфта, имкон медиҳад на фақат музд, балки қонеъ шудани талаботи иҷтимоӣ ҳам бо ҳиссаи меҳнатии инсон ва ҳар коллектив алоқаманд карда шавад. Сарвату неъмат худ аз худ пайдо намешавад. Вай фақат бо меҳнат офарида мешавад. Мо муносибати бешарафонаро ба кор, интизоми сусти меҳнат, коҳилӣ, туфайлихӯрии иҷтимоиро намепарварем.

Оре, мо медонем, ки солҳои карахтӣ дар соҳаи фаъолияти меҳна-

тӣ бисьёр проблемаҳои душвор ғун шудаанд. Ҳоло моро лозим аст, ки вазъи корро ислоҳ карда, қусури фурсати аз даст рафтаро барорем. Ин кори чандон осон нест, зеро ба тамоми ҷамъият дахл дорад.

Бозсозӣ масъалаи ҳуқуқҳои сиёсии инсонро ба миён гузошт. Усулҳои амрдиҳию маъмурии роҳбарӣ ва маҳдудияти демократия, ки бо ҳамии усулҳо алоқаманд буд, ба татбиқи ҳуқуқҳои сиёсии инсон таъсири хеле бад расонданд. Ҳамаи ин процесси бартараф намудани аз ҳокимият ва аз сиёсат дур будани одамро, ки онро Октябрь сар карда буд, боздошт ва душвор гардонд.

Мақсад аз лоиҳаи ислоҳоти сиёсӣ, ки ба муҳокимаи конференцияи мо гузошта мешавад, маҳз ҳамин аст, ки процесси ба идоракунии корҳои мамлакат ҳамаҷониба ҷалб кардани меҳнаткашон тезонда шавад. Барои ин, табиист, ки бояд шароити реалӣ муҳайё гардад, яъне системаи интихоботӣ тағьир дода, структураи органҳои ҳокимият ва идоракунӣ дигаргун сохта, қонунҳо нав карда шаванд. Албатта, ин ба дараҷаи муайян тағьир ёфтани шуури ҷамъиятии миллионҳо миллион одамонро ҳам талаб мекунад.

Инак, ҳозир аз маҳалҳо аксаран мегӯянд ва менависанд, ки бозсозӣ ба онҳо нарасидааст, мепурсанд, ки бозсозӣ кай сар мешавад. Вале бозсозӣ аз осмон намеафтад, ба бозсозиро овардани дигарон мунтазир нашуда, ба он дар шаҳр ё деҳа, дар коллективи меҳнатии худ шурӯъ кардан лозим аст. Имрӯз на ин ки гапи бозсозӣ, балки бештар кору амал лозим аст. Дар ин бобат бисьёр чизҳо ба кадрҳои мо, ба роҳбарони район, шаҳр, вилоят, республика ва миқьёси умумииттифоқ вобаста мебошад.

Вале барои он ки дар бисьёр ҷойҳо бозсозӣ вусъат наёфтааст, на фақат роҳбарон айбдоранд. Чунон ки маълум аст, гуноҳро ба гардани роҳбарон партофтан кори аз ҳама осон буда, дар байни мо хеле маъмул шудааст. То вақте ки муҳити ҷамъиятии мамлакат, фаъолияти органҳои партиявӣ ва давлатӣ барои зуҳуроти мавқеи фаъолонаи гражданӣ заминаи даркорӣ муҳайё намекард, зоҳир шудани чунин одат имкон дошт. Вале ҳозир, рафиқон, ҳама чиз ба куллӣ тағьир меёбад ва бисьёриҳо дар ҳамаи процессҳои бозсозӣ аз дилу ҷон иштирок доранд. Бинобар ҳамин ба онҳое, ки имрӯз ҳам шикоят карда, айбро ба гардани роҳбарон ва ташкилотҳои болоӣ партофтанӣ мешаванд, мо бояд рӯирост чунин савол диҳем: барои бозсозӣ ту чӣ кор кардай? **(Чапакзании бардавом).**

Дар бораи озодиҳои сиёсие, ки ба кас имкон медиҳанд аз рӯи ҳар масъала фикрашро баён кунад, махсус гап задан мехоҳам. Татбиқи ин озодиҳо гарави реалии он аст, ки ҳар проблемаи аз нуқтаи назари манфиати ҷамъият муҳим ҳамаҷониба муҳокима карда, ҳамаи ҷиҳатҳои мусбату манфии он ба назар гирифта шавад, ки ин имкон медиҳад тамоми нуқтаи назари мухталиф ва имкониятҳои реалӣ ба ҳисоб гирифта, роҳи ҳалли дурусттарин ёфта шавад. Хулласи калом, рафиқон, сухан аз роҳи нави афкори ҷамъият дар мамлакат меравад. Аз фикру мулоҳизаҳои наву номуқаррарӣ тарсидан лозим нест, дар ҳар мавриди авҷи мубоҳиса ба ифрот набояд роҳ дод.

Дар бораи озодии виҷдон барин масъалаи принципӣ ҳам сухан рондан мехоҳам. Ҳозир ба муносибати 1000-солагии дини насрониро қабул кардани Россия ба ин масъала диққати калон дода мешавад. Мо муносибати худро ба ҷаҳонбинии динӣ чун ба ҷаҳонбинии ғайриматериалистию ғайриилмӣ пинҳон намедорем. Вале ин асоси беэҳтиромӣ нисбат ба эътиқоди диндорон ва алалхусус баҳонаи истифодаи ягон фишори маъмурӣ дар пойдор намудани ақидаҳои материалистӣ шуда наметавонад.

Декрети Ленин дар бораи ҷудо кардани дин аз давлат ва мактаб аз дин, ки 70 сол муқаддам қабул шудааст, асоси нави муносибатҳои онҳоро муҳайё кард. Маълум аст, ки ин муносибатҳо на ҳамеша мӯъ-

тадил буданд. Вале худи ҳаёт, таърих диндорон ва бединҳоро чун ватандӯстон ва гражданинҳои Мамлакати Советӣ ҳам дар солҳои озмоишҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ҳам дар ташкили ҷамъияти социалистии мо, ҳам дар мубориза барои сулҳ муттаҳид мекард.

Ҳамаи диндорон, сарфи назар аз динашон, гражданинҳои комилҳуқуқи СССР мебошанд. Аксарияти куллии онҳо дар ҳаёти истеҳсолӣ ва ҷамъиятии мо, дар иҷрои вазифаҳои бозсозӣ фаъолона иштирок доранд. Лоиҳаи қонуни озодии виҷдон, ки ҳоло тайёр карда мешавад, ба принципҳои ленинӣ асос ёфта, дар он воқеияти ҳозира ба назар гирифта шудааст.

Акнун дар бораи ҳуқуқҳои шахсии гражданинҳо. Ин масъаларо ҳам бо қонун аниқ кардан лозим аст. Дар ин бобат баъзе корҳо иҷро шудаанд. Қарори муҳокима накардани мактубҳои беимзо, муқаррар намудани масъулияти ҷиноӣ барои таъқиби танқид, тартиби ба суд шикоят кардан аз рафтору кирдори ғайриқонунии шахсони мансабдор, рӯёндани товони зараре, ки бо чунин кирдор расонда шудааст, бештар ҳифз кардани ҳуқуқи одамони рӯҳан бемор маъқул дониста шуд. Тамоми тартиботи ҳуқуқии мо бояд гарави риояи қатъии ҳуқуқи гражданинҳо ба дахлнопазирии ҳаёти шахсӣ, манзил, сирри гуфтугӯ бо телефон, сирри мукотиба, хабарҳои почта ва телеграф бошад. Қонун бояд қадру қимати шахсии инсонро эътимодбахш ҳифз намояд.

Мо ҳуқуқ ва озодиҳои одамони советиро ҳамаҷониба ҳифз карда ва замонат дода, онҳоро дар ҷудоӣ аз вазифаҳои гражданӣ муҳокима карда наметавонем. Демократия тартиботи оқилонаи ҷамъиятиро тақозо менамояд, ки агар асли гапро гӯем, бе чунин тартибот озодии шахс ҳам буда наметавонад. Мақсади қонунҳои мо ҳамин аст, ки ҷамъият аз ҳар гуна дузду қаллобон, авбошу тӯҳматчиён, яғмогару бешармон қатъиян ҳифз карда шавад. Ҷамъият барои таъсир расондан ба унсурони зиддиҷамъиятӣ, барои тарбияи онҳо ва ба ҳаёти мӯътадили меҳнатӣ ҷалб кардани онҳо бояд воситаҳои самарабахш дошта бошад.

Боз як проблемаи дигар. Пойдор шудани ҳуқуқ ва озодиҳои шахсӣ, вусъати умуман демократия ва ошкорбаёнӣ бояд бо пойдоршавии қонуният, парваридани эҳтироми бечунучарои қонун зич алоқаманд бошад. Демократия на худсариро меписандад, на бемасъулиятиро ва на бесару сомониро. **(Чапакзанӣ).**

Чунон ки шумо медонед, мо вақтҳои охир борҳо ба кӯшишҳои истифода бурдани ҳуқуқҳои демократӣ ба мақсадҳои зиддидемократӣ дучор омадаем. Ба фикри баъзеҳо бо ин роҳ аз тағьирдиҳии сарҳад сар карда, то ташкили партияҳои оппозиционӣ ҳар масъаларо ҳал кардан мумкин будааст.

Ба фикри КМ КПСС чунин суиистифодаи демократиконӣ ба вазифаҳои бозсозӣ, ба манфиати халқ тамоман мухолиф аст. **(Чапакзании бардавом).**

Проблемаи ҳуқуқҳои инсон ҷиҳати муҳими байналхалқӣ ҳам дорад. Мо ба дурустии роҳи социалистиамон эътиқоди комил дорем ва мӯътақидем, ки дар аснои бартараф намудани ҳамаи нуқсу иллатҳо ҳуқуқи шахсро маҳз дар заминаи социалистӣ ғанӣ гардонем, аз рӯи қоидаю усулҳое амал кунем, ки ба табиати сохтамон мувофиқ бошанд. Вале дар шароити ҳозира ҳуқуқи инсон ва пеш аз ҳама ҳуқуқ ба ҳаёт мавзӯи ғамхории тамоми бани башар гардида, мисли бисьёр соҳаҳои дигари ҳаёти ҷамъият интернационалӣ мешавад.

Мо тайёрем, ки бо тамоми мамлакатҳои дигар фаъолона ҳамкорӣ кунем, таҷрибаи ҳамдигарро истифода барем, ӯҳдадориҳои ба зимма гирифтаамонро бекамукост иҷро кунем.

Мо мӯътақидем, ки бозсозӣ имкон медиҳад афзалиятҳои баҳснопазири социализм дар таъмини ҳамаи ҳуқуқҳои инсон — ҳуқуқҳои иҷтимоӣ, сиёсӣ ва шахсӣ исбот карда шавад. **(Чапакзанӣ).**

## 3. Такомулоти ташкили ҳокимият

Рафиқон! Маълум аст, ки давлати мо чун олати диктатураи синфи коргар тавлид шуда, қарибии солҳои 60-ум хулоса баровардa шуд, ки он тадриҷан ба давлати умумихалқӣ сабзида мерасад. Вале мо мазмуни ин процесси сиёсиро ҳар қадар чуқуртар мулоҳиза кунем, зарурати ба дараҷаи давлати умумихалқӣ, ба маънои томи ин мафҳум расондани давлати мо ҳамон қадар равшантар мегардад. Барои ин чунон тарзи ташкили ҳокимият ва идоракунӣ лозим аст, ки дар сурати он фикри ҳалкунандаю қатъиро ҳамеша халқ баён карда, процессҳои худтанзим ва худидоракунии ҷамъият ҳарчи бештар вусъат меёфта бошанд. Дар ин бобат дуруст тақсим шудани ваколатҳои ҳокимият дар байни звеноҳои асосии системаи сиёсӣ ва дар навбати аввал дар байни партия ва давлат аҳамияти куллӣ дорад.

Ҳаёт дар назди мо вазифа мегузорад, ки ҳолати ҳокимияти комилро соҳиб будани Советҳои депутатҳои халқӣ аз нав барқарор шавад ва дар ин бобат аз чораҳои нимкола мурод ҳосил намешавад. Масъаларо ба таври комплексӣ мулоҳиза ва онро куллан ҳал кардан лозим аст.

Мубоҳисаи пеш аз конференция нишон дод: чораҳое, ки КМ дар роҳи бозсозии кори Советҳо тавсия кардааст, дастгирӣ карда ва маъқул диниста мешаванд. Принципи асосиро ба тарзи зерин баён кардан мумкин аст: ягон масъалаи давлатӣ, хоҷагӣ ё иҷтимоӣ бе иштироки Советҳо ҳал шуда наметавонад. Сиёсати иқтисодӣ, иҷтимоӣ, миллии партия, пеш аз ҳама бояд ба воситаи Советҳои депутатҳои халқӣ чун органҳои ҳокимияти халқ татбиқ гардад.

Роҳбарии корҳои маҳаллиро дар асоси принципҳои худидоракунӣ, худмаблағгузорӣ ва худтаъминкунӣ дигаргун сохтан зарур шудааст.

Ин дигаргунсозӣ бояд давоми узвии ислоҳоти иқтисодӣ гардад, манфиатҳои тамоми ҷамъиятро бо талаботи ҳар як ячейкаи территориявӣ ва коллективи меҳнатӣ алоқаманд карда, парокандагии идораҳо ва пахну парешонии хоҷагии маҳаллиро барҳам диҳад. Масъулият ва мустақилии комили Советҳоро дар ҳалли масъалаҳои тараққиёти территорияи идоравӣ муқаррар намуда, аз фоидаи корхонаҳо сарфи назар аз тобеияташон ба бюҷети Советҳо бештар маблағ ҷудо кардан лозим аст.

Советҳо бояд сарчашмаи калони ба нормативи дарозмӯҳлат асосьёфтаи даромад, аз ҷумла мудохилат аз ҳамаи корхонаҳои воқеи территорияи худ дошта, барои иҷрои вазифаҳои муҳим маблағ ғун кунанд. Онҳо барои ҳалли масъалаҳои тараққиёти иҷтимоӣ ва маданию маишии сокинони ҳамин шаҳр, район ва посёлка имкони истифодаи пули аҳолиро ҳам бояд дошта бошанд.

Корхонаҳоеро, ки маҳсулоташон бо қонеъ кардани талаботи аҳолӣ алоқаманд аст, зудтар ба ихтиёри Советҳои маҳаллӣ вогузор карда, ба онҳо имконият додан лозим аст, ки ба корхонаҳои тобеи ташкилотҳои болоӣ ҳам аз хусуси тайёр карда додани маҳсулот супориш диҳанд. Дар қонун муносибати Советҳоро бо корхонаҳо ва колхозҳо, бо коллективҳои меҳнатии онҳо аниқу равшан муайян кардан лозим аст.

Худи ташкили кори органҳои ваколатдорро хеле нав кардан, доираи масъалаҳоеро, ки фақат дар сессияҳо ҳал мешаванд, васеъ кардан ва дар назар доштан лозим аст, ки як қисми депутатҳо бояд барои кор кардан дар Советҳо ва округҳои интихоботӣ аз иҷрои вазифаи хизматӣ ва истеҳсолиашон ҳар сари чанд вақт озод карда, назорати Советҳо ва комиссияҳои доимии онҳоро самарабахштар гардондан лозим аст. Дар сессияҳо ҳангоми интихоби комитетҳои иҷроия, тасдиқи роҳбарони шӯъбаю управленияҳо пешбарӣ кардани чандин номзад, овоздиҳии пинҳонӣ, конкурсу шаклҳои дигари демократӣ бояд ба ҳукми қоида дароянд. Кӯшидан лозим аст, ки кори ҳамаи звеноҳои Советҳо аёнӣ ва ҳамеша дар пеши назари интихобкунандагон бошад.

Ба ақидаи Ленин, Советҳо вазифаҳои қонунгузорӣ, амрдиҳӣ ва назоратиро муттаҳид менамоянд. Вале ин дар байни органҳои давлатӣ оқилона тақсим шудани меҳнатро истисно намекунад, ки ин барои муносибатҳои Советҳо бо комитетҳои иҷроияашон махсусан муҳим аст. Ба манфиати дуруст фарқ кунондани вазифа, пурзӯр шудани назорати органҳои ваколатдор ба фаъолияти комитетҳои иҷроия бисьёре аз иштироккунандагони мубоҳиса тавсия карданд, ки дар органҳои маҳаллии ҳокимият раисони доимии Совет ва президиуми Совет дошта бошем. Тайёрии сессияҳо, мутобиқати кори комиссияҳои доимӣ ва гурӯҳҳои депутатӣ — хулласи калом, ҳамаи масъалаҳои ташкили фаъолияти пурғайрати органи ваколатдори ҳокимиятро онҳо ба зиммаи худ мегиранд.

Азбаски дар шароити ҳозира вазифаи баланд бардоштани роли органҳои интихоботӣ ва депутатҳо ба миён гузошта мешавад, фикри рафиқоне ба назар асоснок менамояд, ки онҳо тавсия кардаанд: бо назардошти вазифаҳои нав роли Советҳоро чун органҳои ваколатдори халқ бо обрӯи партия қувват додан басо муҳим аст. Вале ин корро дар асоси қатъии ҳуқуқӣ иҷро бояд кард.

Роҳи реалии ҳалли ин масъала чун одат ба мансаби раиси Совет тавсия шудани котибони якуми комитетҳои партиявии дахлдор мебошад. Онҳо ба Советҳо ва президиуми он роҳбарӣ карда, ба беҳтар шудани ҳамаи соҳаҳои фаъолияти органҳои сернамояндаи халқ фаъолона мусоидат менамоянд.

Ин масъала аҳамияти калон дошта, онро муфассалтар баён кардан лозим аст. Ҳозир котибони якум одатан аъзоёни комитетҳои иҷроия мебошанд. Чунон ки аз таҷрибаи бисьёрсола дида мешавад, ин хоҳ-ноxоҳ боиси ҳуқуқҳои мустасно пайдо кардани органҳои иҷроия ва аппарати онҳо бар зарари обрӯи Советҳо чун органҳои ваколатдор мегардад.

Агар котиби якуми комитети партиявӣ раиси Совет интихоб шавад, ин обрӯи Советро баланд бардошта, назоратро ба фаъолияти комиҷроия ва раиси он пурзӯр намуда, имкон медиҳад, ки вазифаи органҳои партиявӣ ва советӣ дар шароите аниқтар аз ҳам фарқ карда шавад, ки вазни асосии фаъолияти идоракунӣ ба зиммаи Советҳо меафтад.

Аз тарафи дигар, рафиқон, ба мансаби раиси Совет тавсия шудани роҳбарони партиявӣ онҳоро таҳти назорати зиёдтари меҳнаткашон мегузорад, зеро раиси Совет дар сессия бо овоздиҳии пинҳонӣ интихоб хоҳад шуд. Аз ин рӯ, мандати роҳбари партиявӣ, ки онро коммунистон хоҳанд супурд, ҳар дафъа аз тарафи намояндагони халқ дар ҳамаи зинаҳои системаи Советҳо гӯё тафтиш ва тасдиқ карда мешавад. Албатта, мавридҳое ҳам шуданаш мумкин аст, ки номзади тавсияшудаи котиби партиявиро депутатҳо дастгирӣ нахоҳанд кард. Дар ин сурат маълум аст, ки комитети партиявӣ ва коммунистон ҳам аз ин бояд хулосаи дахлдор бароранд.

Муқаррар шудани қоидае, ки мувофиқи он аъзоёни комиҷроия ва роҳбарони шӯъбаю управленияҳои он ба ҳайати депутатҳои Совети муайян дохил шуда наметавонанд, бояд ба беҳтар аз ҳам фарқ кардани ваколати органҳои намояндадор ва иҷроия хизмат кунад. Алҳол онҳо ҳамчун депутатҳои Советҳо машварат карда, худ ба худашон супориш медиҳанд. Фаҳмост, ки онҳо барои камтару сусттар будани ин супоришҳо манфиатдоранд. Чунин принципро нисбат ба судьяҳо, прокурорҳо, арбитрҳо, дар Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ бошад, нисбат ба аъзоёни ҳукумат ва роҳбарони идораҳо татбиқ кардан салоҳ аст.

Дар масъалаи ишғоли мансабҳои интихобӣ ҳам як қатор маҳдудиятҳои демократӣ муқаррар кардан зарур аст. Аз таҷрибаи гузашта дида мешавад, ки набудани чунин маҳдудият аз сабабҳои асосии суиисти-

бисьёреро медонем, ки роҳбарони сазовору лаёқатнок баъди даҳҳо соли ишғоли мансаби худ ба вазифаашон одат карда, дар ин мансаб ба пешрафту беҳбудии кор халал мерасонданд.

Аз материалҳои мубоҳисаи пеш аз конференция дида мешавад, ки тағьир додани ин аҳвол аслан талабаи умумипартиявию умумихалқӣ гардидааст. Рост аст, ки дар ин асно нуқтаҳои назари мухталиф баён мешуданд. Баъзеҳо шубҳа карда мегуфтанд, ки оё аз хусуси имконияти ба мӯҳлати сеюм дар мавридҳои фавқулодда паи ҳам интихоб шудани шахсе қайду шарт кардан лозим бошад. Мувофиқи фикри дигарон фақат ваколати роҳбарони олимартабаи ҳокимиятро ба мӯҳлати сеюм интихоб кардан мумкин аст. Биёед ин пешниҳодотро муҳокима кунем.

Боз як масъала. Агар дар Тезисҳо маҳдуд кардани мӯҳлат фақат ба мансабҳои интихобӣ нисбат дода шуда бошад, бисьёре аз иштироккунандагони мубоҳиса тавсия карданд, ки ин принцип нисбат ба кормандоне ҳам татбиқ шавад, ки онҳоро Советҳо таъин ва тасдиқ мекунанд. Ба фикри мо, ин мулоҳизаи дуруст аст ва онро дастгирӣ бояд кард.

Ҳамчунин пешниҳодоти маҳдуд кардани ишғоли мансабҳои интихобӣ баъди расидан ба синни муайян муҳокима шуд. Баъзеҳо ба ин муқобил баромада, мегуфтанд, ки чунин тадбир маҳдуд кардани ҳуқуқи соҳибихтиёрии интихобкунандагон мебуд. Ба фикрам, бо назардошти демократиконии ҳамаҷонибаи тамоми процесси ташкили органҳои ҳокимият ва идоракунӣ ин проблема аҳамияташро гум карда, онро худи интихобкунандагон ва депутатҳо бо усулҳои демократӣ ҳал хоҳанд кард.

Вазну мақоми реалии сиёсии депутати халқӣ шарти ҳатмии вусъати фаъолияти Советҳо буда, ин бо тамоми процесси ташаккули органҳои намояндадори ҳокимият бевосита алоқаманд аст. Зарурати қатъиян нав кардани системаи интихоботии мо аз ҳамин ҷо бармеояд.

Мо ин роҳро аз ҳозир, дар асной иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия пеш гирифтаем. Дар рафти интихоботи охирин дар як қисми округҳо интихобот аз рӯи схемаи сермандатӣ ташкил шуда, дар бисьёр округҳо дунафарӣ ва аз ин ҳам зиёд номзад пешбарӣ шуда буд. Шумораи умумии номзадҳои муҳокимашуда дар тамоми мамлакат назар ба миқдори мандат қариб ду баробар зиёд буд. Ба туфайли мусобиқаи номзадҳо интихобот боз ҳам ҷонноктар гардид, шавқу завқи интихобкунандагон ба он афзуд, масъулияти депутатҳо зиёд шуд. Акнун боз ҳам пештар рафта, тарзҳои нави кори системаи интихоботиро ёд гирифтан ва пойдор гардондан лозим аст.

Зимни ташкили Советҳо ҳуқуқи номаҳдуд пешбарӣ намудани номзадҳо, муҳокимаи ҳамаҷонибаю озодонаи онҳо, риояи қатъии маросими демократии интихобот, ҳисоботи мунтазами депутатҳо, имконияти бозхости онҳоро таъмин кардан лозим аст. Ба маҷлисҳои округии пешазинтихоботӣ ваколатҳои калонтар додан лозим, то ки онҳо форуми демократии аз рӯи мусобиқа гирифтани номзадҳо гарданд.

Умуман, рафиқон, минбаъд корпуси депутатии мо бояд на аз рӯи таъинот, балки, пеш аз ҳама, дар асоси изҳори бевосита ва озодонаи иродаи интихобкунандагон ташаккул ёбад. Ба Советҳо интихоб шудани одамони принципнок, серғайрату пуртаҷриба ва соҳиби заковати махсуси давлатдорӣ, ки намояндаи сазовори интихобкунандагони худ шуда, дар органҳои ҳокимият фаъолона амал карда метавониста бошанд, шарти аввалини самараи кори Советҳо мебошад.

Аз вайрон шудани таносуби табақаҳои гуногуни намояндагони аҳолӣ тарсидан лозим нест. Мо ҳам дар байни синфи коргар, ҳам дар байни деҳқонон, ҳам дар байни интеллигенция одамони серғайрату аз ҷиҳати сиёсӣ саводнок ва фаъол дорем. Фақат механизми бисьёр хуби мусобиқа муҳайё кардан лозим аст, ки он имкон медиҳад, интихобкунандагон одамони сазовортаринро хоста гиранд. Дар он сурат ҳамаи гурӯҳҳои асосии аҳолӣ ва манфиати онҳо дар ҳайати Советҳо инъикос

хоҳад ёфт. Чунон ки мо мефаҳмем, аҳли ҷамъият розӣ аст, ки ҳайати миқдории Советҳои маҳаллӣ кам карда шавад.

Дар асnои муҳокимаи Тезисҳои КМ пеш аз конференция пешниҳодоти барои ҳамаи Советҳо муқаррар кардани як мӯҳлати ваколат — панҷ сол тарафдорӣ карда шуд. Дар ин шароит депутатҳои Советҳои маҳаллӣ дилпуронатар кор карда, барои ҷомаи амал пӯшидани мақсадҳояшон фурсати кифоя хоҳанд ёфт. Интихобкунандагон бошанд ҳамеша ҳуқуқ доранд, ки депутати ноўҳдабаро ва ё корношоямро ҷеғ зада гиранд ё дар сурати зарурӣ ҳайати Советро пурра кунанд — чунин ҳуқуқ ба интихобкунандагон ҳамеша боқӣ мемонад.

Сохти органҳои олии Ҳокимияти Советӣ ва ваколатҳои онҳо барои кори самарабахши Советҳо аҳамияти ҳалкунанда дорад. Ба ҳама равшан аст: депутатҳо, президиум, комиссияҳои Совети Олии СССР ҳарчанд кори муфид мебурда бошанд ҳам, структураи органи олии ҳокимияти мо ва режими фаъолияти вайро ҷиддан тағьир додан лозим аст. Дар рафти мубоҳиса дар атрофи Тезисҳои КМ ба ин масъала эътибори махсус дода шуда буд.

Бисьёриҳо тавсия кардаанд, ки ба таҷрибаи даҳсолаҳои аввали баъди Октябрь рӯ орем, ки он вақт дар мамлакати мо системаи съезди Советҳо амал менамуд. Ин съездҳо маҷлисҳои васею комилҳуқуқи халқӣ буда, дар фосилаи байни онҳо Комитетҳои Марказии Иҷроияи дорои ваколатҳои басо калон кор мекарданд. Ин съездҳо хеле сернамоянда буда, дар роҳи қонунгузорӣ, идоракунӣ ва назорат доимо кор мебурданд. Дар рафти мубоҳиса фикре баён шуд, ки дар органи олии ҳокимияти мамлакат ташкилотҳои ҷамъиятии мо бевосита намоянда дошта бошанд.

КМ КПСС ин фикру мулоҳизаҳоро ҷамъбаст карда, ба муҳокимаи конференция тавсияҳои зеринро пешкаш менамояд.

**Якум.** Намояндагони меҳнаткашон дар зинаи олии ҳокимияти давлатӣ хеле зиёд карда шаванд.

Барои ин намояндагони ҳозираи территориявии тамоми аҳолӣ дар Совети Иттифоқ ва намояндагони миллату халқиятҳо дар Совети Миллатҳо бо намояндагони бевоситаи ташкилотҳои ҷамъиятии дохили системаи сиёсии мо пурра карда шавад. Ба ҳамин тариқ, 1500 депутат мисли ҳозира аз округҳои территориявӣ ва миллӣ интихоб шуда, тақрибан боз 750 депутат дар съездҳо ё пленумҳои органҳои марказии ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, кооперативӣ, ҷавонон, занон, ветеранҳо, илмӣ, эҷодӣ ва ғайра интихоб мешуданд. Номгӯи ин ташкилотҳо ва нормаи намояндагиро дар Конституция муайян кардан мумкин аст.

Ҳамаи депутатҳо, ки ба мӯҳлати 5 сол интихоб мешаванд, якҷоя, органи нави ваколатдори олии ҳокимияти давлатӣ — Съезди депутатҳои халқии СССР-ро ташкил мекарданд.

Съезд соле як маротиба ба маҷлисҳояш ҷамъ омада, муҳимтарин масъалаҳои конституционӣ, сиёсӣ, иҷтимоию иқтисодии ҳаёти мамлакатро ҳал мекард.

Съезди депутатҳои халқӣ барои муҳокима ва ҳалли ҳамаи масъалаҳои қонунгузорӣ, амрдиҳӣ ва назоратӣ, барои роҳбарӣ кардан ба кори органҳои ҳисоботдеҳ ва Советҳои поёнӣ аз ҳайати суд Совети Олии СССР-ро интихоб мекард, ки шумораи он нисбатан кам (фарз кардем аз 400 — 450 кас) ва аз ду палата иборат мебуд. Ин органи олии доимоамалкунандаи ҳокимият буда, ба Съезди депутатҳои халқӣ ҳисобот медод. Ба ҳамин тариқ, тамоми кори қонунгузорӣ ва назорат бевосита дар Совети Олӣ ва комиссияҳои он гирд омада, ин дар роҳи демократиконии структураи олии давлатӣ қадами нав мегардад. Масъалаи ҳар сари чанд вақт нав кардани як қисми ҳайати Совети Олии СССР-ро ҳам мулоҳиза кардан мумкин аст.

**Дуюм.** Кори палатаҳои Совети Олии СССР-ро вусъат дода, аз амали ҳозираи номуайяни онҳо даст кашидан лозим аст.

Албатта, лоиҳаи қонуну қарорҳо аз рӯи умдатарин масъалаҳои ҳаёти давлат бояд мисли пештара аз тарафи аъзоёни ҳарду палатаи Совети Олӣ муҳокима ва қабул шавад.

Дар баробари ҳамин Совети Миллатҳо, ки намояндаи ҳамаи воҳидҳои миллии давлатӣ ва миллии маъмурии мамлакат мебошад, масъалаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии онҳо, муносибатҳои байналмилалӣ, риояи қонунҳои ин соҳа, назорати фаъолияти вазорату идораҳои иттифоқиро, ки ба манфиати республикаҳо, воҳидҳои автономӣ дахл дошта бошад, инчунин масъалаҳои дигарро муҳокима карда метавонист.

Дар навбати худ Совети Иттифоқ, ки манфиати умумихалқӣ, талаботи ҳамаи синфу гурӯҳҳои иҷтимоиро инъикос менамояд, ба тартиб додани программаю планҳои калони иҷтимоию иқтисодӣ, ба масъалаҳои сиёсати соҳаи нарх ва андоз, муносибатҳои меҳнатӣ, муҳофизати ҳуқуқи гражданинҳо, мустаҳкам намудани қобилияти мудофиавии мамлакат, ратификацияи шартномаҳои байналхалқӣ ва масъалаҳои дигар бештар эътибор дода метавонист.

Дар ҳамин ҷо, дар конференция мо бояд дар бораи принципан фарқ кунондани вазифаи палатаҳо маслиҳат кунем. Ҳамаи ин бояд дар конституцияи СССР ва дигар актҳои қонунгузорӣ ба таври конкрет инъикос ёбад.

Дар рафти муҳокима боз як мавзӯъ пайдо шуда, дар атрофи он мубоҳиса авҷ гирифт — ин масъалаи таносуби мансабҳои олии партиявӣ ва давлатӣ, мақоми онҳо дар структураи ҳокимияти олист.

Ба ҳамин муносибат баъзеҳо ба тарзи коре баргаштанро дуруст медонанд, ки дар замони В. И. Ленин вуҷуд дошта, он вақт садри партия, дар як вақт сардори ҳукумат ҳам буд. Баъзеи дигарон мегӯянд, ки дар як вақт ишғол кардани ҳам мансабҳои партиявӣ ва ҳам давлатӣ умуман матлуб нест. Сеюмиҳо ба тарафдории таъсиси мансаби президенти СССР фикр баён кардаанд. Чорумиҳо ба концепцияи давлати ҳуқуқӣ мувофиқат надоштани вазъеро зикр менамоянд, ки Котиби генералии КМ КПСС аслан роли намояндаи олии мамлакатро иҷро мекарда бошад. Бисьёр мулоҳизаҳои дигар низ баён шудаанд.

Ин масъала, рафиқон, масъалаи ҷиддист ва онро дар конференцияи мо муфассал муҳокима кардан лозим аст, ки он дар рафти ислоҳи системаи сиёсӣ хеле хуб ҳал шавад.

Ба фикри КМ КПСС таъсис кардани мансаби Раиси Совети Олии СССР ба баланд шудани роли органҳои олии ваколатдор ва тамоми системаи Советҳои депутатҳои халқӣ, ба мустаҳкам шудани характери ҳуқуқии ҳокимият, ба беҳтар шудани намояндагии Иттифоқи Советӣ дар корҳои ҷаҳонӣ мувофиқ мебуд.

Бояд муқаррар шавад, ки Раиси Совети Олии СССР бо роҳи овоздиҳии пинҳонӣ дар Съезди депутатҳои халқии СССР интихоб мешавад ва аз тарафи он пас чеғ зада гирифта шуда, дар назди съезд пурра ҷавобгар ва ҳисоботдеҳ мебошад.

Дар шароити умуман баланд шудани роли органҳои ваколатдор Раиси Совети Олии СССР бояд ваколатҳои ба қадри кифоя калони давлатӣ дошта бошад. Вай аз ҷумла метавонад ба тайёр кардани қонунҳо ва муҳимтарин программаҳои иҷтимоию иқтисодӣ роҳбарӣ намояд, умдатарин масъалаҳои сиёсати берунӣ, қобилияти мудофиавӣ ва амнияти мамлакатро ҳал кунад, ба Совети мудофиа роҳбарӣ намояд, дар бораи номзадии Раиси Совети Вазирони СССР тавсияҳо пеш гузорад, инчунин як қатор вазифаҳои дигарро иҷро кунад, ки барои чунин мансаби давлат анъанавӣ мебошанд.

Ба фикри мо, дар структураи ҳокимияти олӣ Президиуми Совети Олии СССР ҳам доштан лозим аст, ки он бо роҳбарии Раиси Совети Олӣ кор хоҳад кард. Ба ҳайати Президиум ду ҷонишини якуми Раис, ки яке аз онҳо раиси Комитети назорати халқии СССР мебуд, понздаҳ ҷонишин (аз рӯи миқдори республикаҳои иттифоқӣ), раисони палатаҳо,

комиссияҳои доимӣ ва комитетҳои Совети Олӣ дохил шуда метавонистанд. Даъват намудани сессияҳо, мутобиқати кори комиссияҳо ва депутатҳои Совети Олӣ, инчунин баъзе ваколатҳои намояндагӣ ва масъалаҳои дигар вазифаи Президиум мебуд.

Статуси комиссияҳои доимии органи олии ҳокимиятро пойдор гардондан салоҳ аст, ки онҳо аз ҷумлаи аъзоёни Совети Олӣ ва депутатҳои Съезди депутатҳои халқӣ ташкил мeёфта бошанд. Ин комиссияҳо чи алоҳида дар палатаҳо ва чи якҷоя (комитетҳои муттаҳида) ташкил шуданашон мумкин аст.

Доираи ваколатҳои комиссияю комитетҳоро бо назардошти вазифаҳои нав хеле васеъ кардан лозим. Аз ҷумла бояд пешбинӣ кард, ки қарор аз рӯи масъалаҳои калони сиёсати дохилӣ ва берунӣ, ба мансаб таъин кардани роҳбарони вазорату идораҳо ва мансабдорони дигар фақат баъди муҳокимаи пешакии онҳо қабул шуда метавонад. Тарзи дар маҷлисҳои кушодаи комиссияю комитетҳо муҳокима кардани масъалаҳо, барои омӯхтани проблемаҳое, ки аҳли ҷамъият ба онҳо ҷиддаи манфиатдор мебошанд, ташкил намудани гурӯҳҳои махсуси депутатиро бештар пеш гирифтан лозим.

Масъалаи дар структураи ҳокимияти олӣ ташкил кардани Комитети назорати конституционӣ барин орган ҳам ба миён меояд, ки оиро Съезди депутатҳои халқии СССР интихоб менамояд. Ин комитет ба Қонуни Асосии мамлакат мувофиқат доштани қонунҳои мо ва дигар актҳои ҳуқуқиро назорат карда, барои ин ваколати кифоя медошт. Зимнан бояд гуфт, ки мавҷудияти чунин комитет гарави иловагии назорати демократӣ ба фаъолияти ҳамаи мансабдорон, аз ҷумла ба фаъолияти шахсоне мебуд, ки мансабҳои олитаринро ишғол менамоянд.

**Сеюм.** Худи шаклҳои нави ташкили ҳокимияти олӣ ҳанӯз гарави самарабахш шудани он намебошад. Барои ин худи характер ва тарзи кори Совети Олиро қатъиян тағьир додан лозим аст. Сессияҳоро аз нутқҳои дурудароз ва худҳисоботдиҳӣ, аз маъракабозӣ ва расмиятчигӣ раҳо кардан лозим. Сессияҳо бояд пуравҷу серталаб буда, вариантҳои қарорҳои тавсияшавандаро муқоиса кунанд, ислоҳу илова ва эродҳоро муҳокима намоянд. Рӯзҳои ҷавоби ҳукуматро ба саволҳои депутатҳо пешбинӣ карда, амалияи дархости депутатҳоро вусъат додан лозим мебуд.

Албатта, тавре ҳам шуданаш мумкин аст, ки зимни қабули ин ё он қарор ҳама якдил набошанд. Вале ин барои процесси демократӣ як ҳодисаи мӯътадил аст. Умуман кайҳо вақти он расидааст, ки бодиққат ба назар гирифтани фикри тарафи муқобилро ёд гирем, дар бораи вай фикру ақидаи ғаразнок надошта бошем. Плюрализми социалистии ақидаҳо, баҳсу мунозира, ба ҳам қиёс кардани ақидаҳо роҳи ҷустуҷӯи беҳтарин тарзҳои ҳалли масъала мебошад.

ҚМ КПСС дар структура ва ташкили кори органи олии ҳокимияти СССР ин дигаргуниҳоро тавсия карда, чунин мешуморад, ки бисьёрии онҳо барои органҳои олии ҳокимияти республикаҳо ҳам қобили қабул мебошанд. Ин тадбирҳо ба баланд шудани роль ва обрӯи онҳо мусоидат намуда, умуман доираи ҳуқуқи республикаҳои иттифоқиро боз ҳам васеътар мекарданд. Ғайр аз ин, ягонагии сохту режими кори демократии органҳои ҳокимияти иттифоқӣ ва республикавӣ самараи фаъолият ва кори мураттаби тамоми системаи Советҳоро таъмин мекард.

Масъалаҳои ташкил, структура ва вазифаи органҳои ҳокимияти республикаҳои автономиро ҳам бо назардошти дигаргуниҳои пешбинишуда муҳокима кардан зарур аст.

Агар вакилон розӣ бошанд, ҳамаи ин тавсияҳоро дар резолюцияи махсуси конференция баён кардан мумкин аст. Зимнан бояд гуфт, ки бозсозии Советҳоро ба мӯҳлати дароз мавқуф гузоштан нашояд.

Аз ҷумла, худи тирамоҳи соли ҷорӣ актҳои дахлдори қонунгузориро дар Совети Олии СССР муҳокима карда, сипас баъди интихоботи нав-

батии баҳори соли оянда органҳои умумииттифоқии ҳокимияти давлатиро тағйир додан мумкин мебуд.

Дар аснои мустаҳкам намудани Советҳо чун таҳкурсии демократияи ваколатдор барои вусъати ҳамаҷонибаи демократияи бевосита — дар истеҳсолот, дар ҷои истиқомат, дар маҷлису ҷамъомадҳои гражданинҳо, дар рафти муҳокимаи муҳимтарин қарорҳои умумидавлатӣ ва маҳаллӣ шароит муҳайё кардан зарур аст.

Таҷрибаи солҳои охир нишон дод, ки муҳокимаи умумихалқии лоиҳаи муҳимтарин қарорҳои умумидавлатӣ — дар бораи корхонаи давлатӣ, кооперация, ислоҳоти мактаб, ташкили нигаҳдории тандурустӣ ва ғайра то чӣ андоза самарабахш мебошад. Қарорҳоро бо роҳи овоздиҳии гражданинҳо дар қишлоқ, район, шаҳр, хусусан аз рӯи масъалаҳое, ки ба мардум бевосита дахл дошта, аз рӯи онҳо фикри ягона нест, назар ба ҳозира бештар қабул кардан лозим аст. Бигузор дар чунин мавридҳо ин ё он масъаларо аксарият ҳал кунад.

Инкишофи ҳамаи шаклҳои худидораи социалистии халқ имкониятҳои азим дорад. Мо ҳозир барои ҳамаҷониба вусъат додани ин шаклҳо, хусусан дар коллективҳои меҳнатӣ асоси ҳуқуқӣ, сиёсӣ ва ба андозае асоси психологӣ дорем. Таҷрибаи худ ва таҷрибаи дӯстони дар мамлакатҳои социалистӣ доштаамонро ҳамаҷониба қадр карда, масъалаҳои пурра ё қисман ба ихтиёри ин ё он ташкилоти худидорашаванда вогузор кардани баъзе вазифаҳои органҳои давлатиро бори дигар мулоҳиза кардан лозим аст. Вазифаи асосӣ ҳамин аст, ки ин кор расман не, балки моҳиятан иҷро шавад.

Ҳамаи мо шоҳиди он мебошем, ки чӣ тавр дар шароити бозсозӣ, вусъати демократия ва ошкорбаёнӣ дар соҳаҳои гуногун фаъолияту ташаббуси меҳнаткашон зоҳир мешавад. Гарчанде, бояд рӯирост гуфт, рафиқон, ки дар ин бобат на ҳамаи масъалаҳо саҳлу оддианд. Коллективи меҳнатиеро мисол гирем, ки аз рӯи шартҳои ҳисоби хоҷагӣ кор мекунад. Ин коллектив дар асоси принципҳои худмаблағгузорӣ фақат чун организми худидорашаванда амал карда метавонад. Аз ин рӯ, дар ин бобат масъалаҳои ҳамкории маҷлиси умумӣ ва Совети коллектив, ҳамкории ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва маъмурият, муносибати тамоми ин комплекс ба Советҳои депутатҳои халқӣ аҳамияти нав пайдо мекунанд. Мо дар ин соҳа таҷриба дорем, ин таҷриба кам бошад ҳам, рӯз ба рӯз зиёд мешавад. Мо ин таҷрибаро ба манфиати вусъати процесси худидоракунӣ бояд моҳирона истифода барем.

Ниҳоят, дар бораи боз як шакли муҳими ҳокимияти социалистии халқ — дар бораи назорат.

Идеяи назорати коргарӣ аз Октябрь бармеояд. Чунон ки маълум аст, ин идеяро Ленин дар асарҳои охиринаш бодиққат таҳлил кардааст. Вай маҳз назорати оммаро яке аз гаравҳои ҳалкунандаи зидди худсарӣ, субъективизм, суиистифодаи ҳокимият, воситаи таъмини интизоми қатъии социалистӣ — интизоми меҳнат, давлатӣ, планӣ, хоҷагӣ, молиявӣ медонист.

Назорати меҳнаткашон хусусияти хоси системаи сиёсии социализм буда, ба сохти ҷамъиятии мо узван мансуб аст.

Имрӯз ҳам, ки мо процессҳои демократикунӣ ва худидоракуниро вусъат медиҳем, ин воситаи ҳокимияти халқро пурра истифода бурдан лозим аст.

Чунон ки дар Тезисҳои КМ КПСС гуфта шудааст, ташкили системаи ягонаи назорати ҷамъиятию давлатии тобеи органҳои интихобии ҳокимият зарур мебошад. Барои он ки ин система қадру эътибори шоиста дошта бошад, чунон ки дар боло гуфта шуд, раиси Комитети назорати халқӣ ҷонишини якуми Раиси Совети Олии СССР шуда метавонист. Чунин системаи назорат, ки асоси давлатӣ ва ҷамъиятиро ба ҳам пайваста, ба шумораи зиёди назоратчиёни халқии дар коллективҳои меҳнатӣ коркунанда такья мекарда бошад, қувваи ҳақиқатан ҳам тавонои аз

ҳодисаҳои манфӣ тозакунандаи ҷамъият, мактаби оммавии худидоракунӣ мегардад.

Ба ибораи дигар, мо бояд аз як тараф, анъанаи хуби инспекцияи коргару деҳқони замонҳои Ленинро аз нав барқарор кунем, аз тарафи дигар, тамоми кори назоратиро ба дараҷаи вазифаҳои ҳозира бардорем.

## 4. Демократиконии идоракунии давлат

Рафиқон! Ҳозир, ки вазифаи ҳамаҷониба вусъат додани иштироки меҳнаткашон дар идоракунӣ ба мадди аввал мегузарад, бояд мулоҳиза кунем, ки принципи централизми демократӣ дар шароити конкретӣ чӣ тавр татбиқ шавад. Аз омӯзиши ин масъала чунин хулоса бармеояд: тамоюли асосие, ки ба талаби инкишофи ҷамъият мувофиқ аст, ин децентрализация мебошад, ки дар сурати боқӣ мондани ҳамон вазифаҳои марказ, ки бидуни онҳо афзалиятҳои социализмро истифода бурдан, манфиати умумихалқиро таъмин кардан маҳол аст, пеш гирифта шавад.

Аз таҳлили объективӣ дида мешавад, ки дар миқьёси ҳозираи хоҷагии халқамон, дар сурати гуногуншакл ва гуногунсоҳа будани проблемаҳои ҳаёти ҷамъият ҳамаи масъалаҳоро аз як марказ сари вақт ва дуруст ҳал кардан мумкин нест. Бинобар ин ваколатҳои бисьёрерo ба ихтиёри маҳалҳо — ба ихтиёри республикаҳо, кишварҳо, вилояту районҳо ва коллективҳои меҳнатӣ вогузоштан зарур аст.

Вале, ҳозир, рафиқон, вазъият таврест, ки на фақат ба ҳукумат, балки ба Бюрои Сиёсии КМ КПСС, ба Котиботи КМ ҳам лозим меояд даҳҳо ва садҳо масъалаҳоеро ҳал кунанд, ки аксарияти онҳоро бемалол ба ихтиёри органҳои поёнии советӣ, хоҷагӣ ва органҳои дигар гузоштан мумкин мебуд.

Ба ин тартиб ҳама одат карда мондааст. Кадрҳои роҳбарикунанда боасосу беасос ба КМ ва ҳукумат телеграммаҳо фиристода, илтимоси худро баён мекунанд, гражданинҳо бошанд, аз рӯи масъалаҳое, ки бояд дар худи маҳал, яъне дар шаҳр, район, қишлоқ ҳал карда шаванд, ба КМ ва ҳукумат мурочиат менамоянд.

Албатта, тақсими вазифаю ваколат кори басо масъулиятнок буда, онро ба ҳоли худ гузоштан мумкин нест. Дар ин бобат ташаббуси пурқуввати сиёсӣ, асоси аниқи ҳуқуқӣ лозим аст. Пеш гирифтани тадбири миқьёсан калони децентрализация ба рагҳои системаи сиёсӣ ва иқтисодии мо хуни тоза дамондан аст. Вале фаҳмост, ки зимни ин гардиши хуни майнаю дили узви ҷамъиятии моро ҳаргиз халалдор кардан нашояд.

Дар ин бобат Совети Вазирони СССР, ки органи олии иҷроияю супоришдиҳандаи ҳокимият буда, ба Совети Олии СССР ҳисоботдеҳ мебошад, мақоми муҳим дорад. Дар шароити аз ҳам фарқ кунондани вазифаи органҳои партиявию давлатӣ масъулияти Совети Вазирон барои татбиқи сиёсати дохилӣ ва берунӣ, барои тартиб додан ва ба иҷро расондани плану программаҳои перспективии тараққиёти иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ беандоза меафзояд. Совети Вазирон барои иҷрои ин вазифаҳо ваколатҳои калоне дорад, ки дар Конституцияи мо пешбинӣ шудаанд.

Мо аҳамияти бағоят калони децентрализация ва мубориэаи зидди майлҳои афзал донистани манфиати идораи худро ба назар гирифта, дар баробари ҳамин бояд равшан бигӯем, ки онҳо ҳаргиз тарафдорӣ кардани маҳалчигӣ нестанд. Азбаски чунин хавф комилан реалист, мо бояд омилҳои ҷиддии зидди инро дошта бошем. Марказ бояд ҳуқуқи баёни фикри худро дошта бошад ва асосан назорати демократӣ аз поён, аз ҷониби меҳнаткашон бояд қатъиян мустаҳкам карда шавад. Ҳамаи мо, ба фикрам, ба тарафдории худидоракунӣ, вале ба муқобили худсарию гарданшахӣ, ба тарафдории ба назар гирифтани манфиати

маҳаллӣ, вале дар баробари ҳамин ба тарафдории он ҳам овоз медиҳем, ки ҳамаи ин бо манфиати тамоми ҷамъият ҳатман пайваста шавад. Хулласи калом, онҳое ба хатои дағал роҳ медиҳанд, ки пеш гирифтани роҳи децентрализацияро имконияти зоҳир шудани тамоюлҳои маҳалчигӣ ва худбинии регионалӣ мешуморанд.

Проблемаи оқилона ба ҳам пайвастани централизм ва децентрализация ба муносибати қабули қонунҳои корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, кооперация, фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ҳам ба миён меояд. Зимни муайян кардани вазифаю структураи органҳои идора принципҳое бояд саромад бошанд, ки дар ҳуҷҷатҳои мазкур зикр ёфтаанд. Органҳои идоракунӣ акнун мисли пештара ба коллективҳои меҳнатӣ амр карда наметавонанд.

Умуман, рафиқон, агар ба демократиконии звенои ҳисоби хоҷагӣ, коллективи меҳнатии ҷудогона ё кооператив, демократиконии идораи вазорат, органҳои территориявӣ, идораҳои марказии иқтисодӣ зам нашавад, ин тадбир самараи дилхоҳ намебахшад ва мо ба ин дар марҳалаи якумиислоҳот бовар кардем.

Аз ин рӯ, роҳи соддакунии структура, муттаҳид намудани органҳои идоракунии соҳаҳои якхелаи фаъолият, кам кардани миқдори вазорату идораҳо, барҳам додани звеноҳои зиёдатӣ, структураҳои мобайнию миёнаравро собитқадамона пеш гирифтан лозим аст.

Ҳамаи мо, рафиқон, мефаҳмем, ки ҳозир вазифаҳои мураккабтарини бозсозӣ, демократиконии ҷамъият, ба идоракунӣ ҳамаҷониба ҷалб намудани халқ ҳал мешаванду кори мою шумо бе аппарат буд намешавад ва нисбат ба кадрҳои он беэътиноӣ кардан нашояд. Аппарати идоракунӣ ба мо даркор аст, вале он аз ҳозира бояд фарқ дошта бошад.

Барои ташкили чунон типи нави аппарате мубориза бурдан лозим аст, ки он ба кордонию маҳорати олӣ асос ёфта, технологияи ҳозираи ахбор дошта, аз тарафи халқ ба тарзи демократӣ таҳти назорат гирифта, прогресси иқтисодӣ ва социалиро вусъат дода метавониста бошад. Дар чунин аппарат бояд одамоне кор кунанд, ки асоси илми идоракуниро ба хубӣ медониста бошанд. Вазифаи ба тарзи нав, ба дараҷаи ҳозира ба роҳ мондани таълиму бозомӯзии кадрҳои дахлдор низ аз ҳамин ҷо бармеояд.

Ҳозир дар ҳамаи звеноҳо ба тартиб овардани структураи идоракунӣ сар шуд. Дар марказ ва дар республикаҳо як қисми вазорату идораҳо, подразделенияҳои маъмурии маҳаллӣ барҳам дода шуданд. Схемаҳои нави генералии идоракунӣ муҳокима ва тасдиқ карда шуданд. Мувофиқи ин схемаҳо аппарати идораҳои иттифоқӣ 40 фоиз, дар республикаҳои иттифоқӣ 50 фоиз, дар республикаҳои автономӣ, кишвару вилоятҳо сеяк баробар кам карда мешавад. Дар рафти вусъати ислоҳоти иқтисодӣ корхонаҳо ҳам хизматчиёни зиёдатии маъмуриро аз кор озод мекунанд.

Вале ин процесс бо душворӣ давом дошта, дучори муқобилат мешавад. Аммо гуфтан лозим аст, ки ҳам КМ КПСС, ҳам ҳукумат бинобар он дучори танқиди ҳаққонии меҳнаткашон гаштаанд, ки ин кор суст давом дорад. Ва имрӯз баъди се соли бозсозӣ ҳанӯз аппарати калони маъмурӣ вуҷуд дошта, қисми зиёди он зӯр мезанад, ки, сарфи назар аз манфиати ҷамъият, мавқею мақоми худро нигоҳ дорад. Дар ин бобат ҳам мо, албатта, бояд талаби комилан асосноки халқро ба назар гирем.

Аз боби зарурати ба куллӣ зиёд кардани самараи системаи ҳозираи идоракунӣ сухан ронда, онро ҳамаҷониба мулоҳиза кардан лозим аст. Ягон звенои он аз доираи бозсозие, ки дар асоси принципҳои навсозии демократӣ пеш гирифта мешуда бошад, набояд берун монад. Ин ба муассисаҳое ҳам дахл дорад, ки бо иҷрои вазифаҳои берунии сиёсӣ

ва иқтисодӣ алоқамандאנд. Дигаргунсозиҳои куллие, ки вақтҳои охир дар ин муассисаҳо сар шудаанд, процесси мӯътадил буда, ба рӯҳи замон мувофиқанд. Кори мунтазами роҳбарияти Комитети бехатарии давлатӣ, Вазорати Мудофиа ва Штаби генералиро дар роҳи такомулоти фаъолияташон дар шароити марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъиятамон, дар рафти вусъати процессҳои демократӣ дастгирӣ бояд кард.

Хулласи калом, рафиқон, процесси демократиконӣ вазифаи бо роҳи муқаррар намудани таносуби дурусти марказ ва маҳалҳо, органҳои интихобӣ ва иҷроия, ба таври реалӣ вусъат ёфтани иштироки меҳнаткашон дар идоракунӣ сифатан беҳтар кардани системаи идоракуниро ҷиддӣ ба миён мегузорад. Аз ин рӯ, вазифа фақат аз дигаргуниҳои соф ташкилӣ иборат нест ва ин барои фаҳмидани характери кори оянда басо муҳим аст.

## 5. Инкишофи муносибатҳои байни миллатҳо

Рафиқон! Дар мамлакати мо пойдор шудани иттифоқи миллату халқҳои баробарҳуқуқ аз бузургтарин музаффариятҳои социализм мебошад. Ин имкон медиҳад имрӯз бо камоли эътимод бигӯем, ки фақат собитқадамона пеш гирифтани сиёсати миллии ленинӣ минбаъд ҳам ягона асоси солими тараққиёти мо шуда метавонад.

Ҳаёт дурустии идеяро исбот кард, ки асоси ташкили Иттифоқи бузурги мо қарор дода шудааст, муттаҳид ва як кардани кӯшишу ғайрат ба ҳар миллат ва ба тамоми ҷамъият имкон дод, ки пешрафти худро хеле тезонда, ба марраҳои нави прогресси таърихӣ расад. Сарфи назар аз ҳамаи душвориҳое, ки дар сари роҳамон дучор меомаданд, мо имрӯз гуфта метавонем, ки ин Иттифоқ аз санҷиши замон гузаштааст. Он мисли пештара омили ҳалкунандаи тараққиёти минбаъдаи ҳамаи халқҳои мост.

Чунон ки маълум аст, пешбинӣ шудааст, ки ба масъалаи инкишофи муносибатҳои байнимиллатҳо Пленуми махсуси КМ бахшида шавад. Вале моро лозим аст, ки худи ҳозир, дар ҳамин конференция ба ин масъалаи бағоят муҳим ва рӯзмарра рӯ орем. Дар ин бобат тамоми вазъи реалӣ: ҳам комьёбиҳои баҳснопазир, ҳам камбудиҳо, саҳву душвориҳои яқинро дидан муҳим аст, ки бо ҳал нашудани масъалаҳои конкретии иҷтимоию иқтисодӣ ва баъзан ба ҳам пайваста натавонистани манфиатҳои миллӣ ва умумихалқӣ алоқаманданд.

Моро лозим аст, ки ба инкишофу оптимизацияи минбаъдаи робитаҳои хоҷагӣ ва илмию техникии байниреспубликавӣ эътибори калон дода, афзалиятҳои тақсимоту кооперацияи дохилииттифоқии меҳнат, сиёсати илмаи асосноки регионалиро пурратар татбиқ кунем.

Дар ин бобат ошкорбаёнӣ аҳамияти калон дорад. Меҳнаткашон аз рафти тараққиёти республикаи худ ва мақоми он дар комплекси хоҷагии халқ бояд пурра воқиф бошанд. Онҳо бояд донанд, ки на фақат ҳамсояҳояшон, балки ҳамаи республикаҳои мамлакат ҳам чӣ тавр зиндагӣ доранд ва тараққӣ меёбанд. Ин боз бинобар он ҳам лозим аст, ки баъзан гапу мулоҳизаҳои доир ба муносибатҳои байни республикаҳо дучор меоянд, ки ба ахбори нопурра ва ҳатто ба ахбори яктарафа асос ёфтаанд.

Дуруст мебуд, ки конференцияи партиявии мо ба сифати нишонаи боэътимоди муносибатҳои байнимиллатҳо, соҳаи иқтисодиёт принципҳои адолат ва ёрию мадади бародаронаи интернационалии ҳамдигар, ҳамкориеро тарафдорӣ намояд, ки ҳам пешрафти умумӣ, ҳам беҳтар шудани шароити иқтисодӣ ва иҷтимоии ҳаёти ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатро таъмин мекунад.

Дар шароити ҳозира ҳуқуқи республикаҳои иттифоқӣ бояд мулоҳиза ва баислоҳоти куллии иқтисодӣ мувофиқ карда шавад. Шояд са-

лоҳ бошад, ки онҳо ӯҳдадории худро дар назди фонди иттифоқӣ иҷро карда, аз ҳисоби хоҷагидории моҳиронаю ташаббускорона барои эҳтиёҷоти худ бисьёртар маҳсулот бароварда тавонанд. Ин ҳам ба талаби адолати иҷтимоии инкишофи муносибатҳои миллӣ мувофиқ буда, пешрафти умумии моро вусъат медод.

Солҳои охир дар рафти демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ масъалаҳое ҳам аён мегарданд, ки мавҷудияти онҳо на ҳамеша ба қадри кифоя ба назар гирифта мешуд, — масалан, масъалаҳои забон, маданият, адабиёт ва санъат, ёдгориҳои таърихӣ, ҳифзи табиат.

Дар баробари тараққиёти давлати сермиллати мо, табиист, ки дараҷаи худшиносии миллӣ баланд мешавад. Ин ҳодисаи мусбат аст, вале азбаски ба талабҳои нави вобаста ба ҳамин ҳодиса пайдошаванда на ҳамеша бояду шояд эътибор дода мешуд, баъзе масъалаҳо мураккаб гашта, дар як қатор мавридҳо рангу тобиши миллатчигӣ пайдо карданд. Гарчанде ин масъалаҳоро принципан орому осуда ҳал карда, ба ҳар гуна суиистифода ва эҳсоси ифрод роҳ надодан мумкин буд.

Вақтҳои охир мо равшан дидем, ки гиреҳи проблемаҳои муносибатҳои байнимиллатҳо то чӣ андоза чигил шуданаш мумкин аст. Бинобар ҳамин бародарӣ ва дӯстии халқҳои моро чун гавҳараки чашм эҳтиёт кардан лозим аст. Роҳу илоҷи дигари оқилона вуҷуд надорад, рафиқон. (**Чапакзанӣ**). Ҳар касе, ки акси инро исбот карданӣ шавад, худро ва дигаронро фиреб медиҳад. Зиёда аз ин, ҳар касе, ки мардуми миллатҳои гуногунро ба ҳам муқобил гузошта, дар байни онҳо тухми низою адоват коштанӣ шавад, дар назди халқ ва ҷамъияти социалистии худ масъулияти калонеро ба зимма мегирад, ки мо дар ин ҷо аз масъулияти вай дар назди қонун сухан намеронем. Объективан чунин кирдор ҳам ба процесси демократиконӣ, ҳам ба кори бозсозӣ халал мерасонад.

Мо масъалаҳои муносибатҳои байни миллатҳоро бояд дар партави марҳалаи ҳозираи инкишофи давлати сермиллати советӣ ҳам мулоҳиза кунем. Таҷрибаи андӯхтаи худро ҷамъбаст карда, тамоми чизи пурқиматро истифода барем ва дар баробари ҳамин он чиро ки дур партофтан лозим аст, ошкор созем. Рӯирост мегӯем, ки дар ин бобат бисьёр масъалаҳоро мулоҳиза бояд кард. Пеш аз ҳама мо бояд бисьёр актҳои нормативиеро, ки муносибатҳои Иттифоқ ва республикаҳоро танзим менамоянд, аз мадди назар гузаронем, ки онҳо ба шароиту вазифа ва талаботи ҳозираи ҷамъияти сермиллатамон, ба дараҷаи инкишофи демократия то чӣ андоза мувофиқанд. Ин ҳолат шояд аниқ кардани мақом, ҳуқуқ ва вазифаҳои республикаҳои иттифоқию автономӣ, дигар воҳидҳои миллиро ҳам талаб намояд.

Дар аснои худи ҳамин тарзи рафтор масъалаи зеринро ҳам мулоҳиза бояд кард. Ба мардуми мо ҷойивазкунии зиёд хос буда, одамони бисьёре берун аз воҳиди миллии худ зиндагӣ мекунанд, халқҳое ҳам ҳастанд, ки автономияи территориявӣ надоранд. Ҳама ин воқеияти давлати сермиллати мо мебошад. Дар ин бобат ҳолатҳои муайяне пайдо шуданашон мумкин аст ва барои яктарафа кардани чунин ҳолатҳо мо фақат як роҳ дорем: дар доираи структураи ҳозираи давлати иттифоқӣ манфиати ҳар миллату халқ ва тамоми иттиҳоди халқҳои советиро ҳарчи пурратар ба назар гирифтан лозим аст. Тарзи рафтори дигар дар шароити конкретии мо имкон надорад, ҳар кадом кӯшиши пеш гирифтани роҳи дигар ҳалокатовар мебуд.

Қазоқистонро мисол гирем. Ин республикаи азим барои тараққиёт имкониятҳои калон дорад, вай умумияти ҳақиқии интернационалиест, ки комьёбиҳои он самараи ҳамкории ҳамаи халқҳои мост. Ин заминро қазоқҳо, русҳо, украинҳо, немисҳо, қирғизҳо, тоторҳо, ӯзбекҳо, туркманҳо, намояндагони бисьёр миллату халқҳои дигар кушодаанд ва дар он якҷоя зиндагӣ мекунанд. Дар баробари ҳамин бутунии Республикаи

Қазоқистонро касе зери шубҳа намегирад. Дар республикаҳои дигар низ ба андозае худи ҳамин манзараро дидан мумкин аст.

Интернационализацияи иқтисодиёт ва тамоми ҳаёти ҷамъиятин мо ногузир аст. Бинобар ин ҳар кӯшиши маҳдудияти миллӣ фақат боиси қашшоқии иқтисодӣ ва маънавӣ шуда метавонад. Тарзи рафтори социалистии мо дигар хел аст: мо кӯшиш менамоем, ки аҳли ҳар миллат дар ҳар маҳалли мамлакат аслан комилҳуқуқ бошаду дар ҳама ҷо ҳуқуқ ва манфиати қонунии худро амалӣ гардонда тавонад.

Мо зимни тарафдорӣ кардани пойдорин минбаъдаи муносибатҳои байни миллатҳо ҳаминро ба асос мегирем, ки равнақи давлати иттифоқии советӣ, робитаҳои интернационалӣ ва бародарии халқҳои мо процессҳои пурравҷи босуръатанд. Ин процессҳо бояд ҳамеша дар мадди назари ҳам органҳои республикавӣ ва ҳам органҳои иттифоқӣ бошанд. Проблемаҳои бо ин процессҳо алоқамандро зимни такья ба иродаи халқҳо ва ризонияти онҳо, бо назардошти манфиати ҳамаи одамони советӣ ҳал кардан лозим аст.

Хеле муҳим аст, ки дар доираи системаи сиёсии мо доимо чунон муассисоти давлатӣ ва ҷамъиятие вуҷуд дошта бошанд, ки онҳо бо маҷмӯи проблемаҳои байни миллатҳо машғул шаванд. Ман дар боло гуфта гузаштам, ки ин бояд яке аз вазифаҳои асосии Совети Миллатҳои Совети Олии СССР гардад.

Рафиқон, Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ хонаи умумии мост. Ва мо, соҳибони ин хона, дар бораи он бояд доимо ғамхорӣ кунем, онро эҳтиёт намоем ва обод кунем, корро тавре ташкил намоем, ки ҳамаи одамони советии сокини он аз Ватани социалистии худ фахр кунанд. **(Чапакзании бардавом).**

Ин ҳолатро шояд дар резолюцияи конференцияи мо дар бораи такомулоти муносибатҳои миллӣ махсус таъкид кардан лозим бошад.

## 6. Ташаккули давлати ҳуқуқии социалистӣ

Шавқу завқеро хотирнишон накарда наметавонам, ки нуктаи Тезисҳои КМ ба миён оварду матлааш ин аст: дар натиҷаи демократиконии собитқадамонаи ҷамъияти советӣ бояд давлати ҳуқуқии социалистӣ барпо шавад. Агар мухтасар гӯем, ҷиҳати асосии тавсифи давлати ҳуқуқӣ ҳамин аст, ки авлоияти қонун амалан таъмин гардад. Ягон органи давлатӣ, шахси мансабдор, коллектив, ташкилоти партиявӣ ё ҷамъиятӣ, ягон кас аз ӯҳдадории итоат кардан ба қонун фориғ нест. Чунон ки гражданинҳо дар назди давлати умумихалқии худ ҷавобгар бошанд, айнан ҳамин тавр ҳокимияти давлатӣ ҳам дар назди гражданинҳо ҷавобгар мебошад. Ҳуқуқи онҳо бояд аз ҳар худсарии ҳокимият ва намояндагони он ба таври эътимодбахш ҳифз шавад.

Бозсозӣ консерватизми системаи ҳуқуқии моро махсусан равшан ошкор кард, ки он на ба усулҳои роҳбарии демократӣ, на ба усулҳои роҳбарии иқтисодӣ, балки бештар ба усулҳои амрдиҳию маъмурӣ нигаронда шуда, маҳдудиятҳои сершумор ва танзими масъалаҳои хурдтаринро ҳам дар бар мегирад. Бинобар ин бисьёре аз ҳуҷҷатҳои ҳозираи ҳуқуқӣ садди роҳи тараққиёти ҷамъият шуда мондаанд. Бинобар ҳамин қонунҳои советиро ислоҳ кардан зарур буда, ислоҳот бояд бисьёр нормаҳои ҳуқуқ, дар навбати аввал, нормаҳои доир ба моликияти социалистӣ, планкашӣ, муносибатҳои хоҷагӣ, меҳнатӣ, андоз, нафақа ва муносибатҳои дигарро дар бар гирад. Зимни нав кардани қонун қатъиян аз рӯи принципи зерин амал кардан лозим аст: ҳамаи корҳое, ки қонун манъ накардааст, равост.

Фаъолияти органҳои суд аҳамияти бузург дорад. Тақдири одамони бисьёре, ҳифзи ҳуқуқҳои онҳо, ҳатман ҷазо дидани онҳое, ки қонунро поймол кардаанд, ба он вобаста мебошад, ки рафтори суд то чӣ андоза аниқ аст. Дар ин шароит барқарор намудани фаҳмиши ленинии ро-

ли суд дар системаи демократияи мо, қатъиян пеш гирифтани принципи истиқлолияти судҳо, фақат ба қонун итоат кардани онҳо бағоят муҳим аст. Аз тарафи Советҳои болоии депутатҳои халқӣ ба мӯҳлати дарозтар, фарз кардем, ба мӯҳлати даҳсола интихоб шудани судҳо яке аз замонатҳои муҳими ин шуда метавонад.

Аҳли ҷамъият талаб менамояд, ки масъулияти беэътиной нисбат ба суд, масъулияти дахолат кардан ба фаъолияти вай қатъитар гардонда, риояи қатъии чунин асосҳои демократии созмони суд, монанди рақобат ва баробарии тарафҳо, ошкорбаёнӣ ва кушодагӯй, истисноп ҳар гуна фикру гумони ботил, ғаразп айбдоркунанда, қатъиян пеш гирифтани принципи эҳтимоли бегуноҳӣ таъмин карда шавад.

Масъалаи баланд бардоштани роли машваратчиёни халқӣ барҳақ ба миён гузошта мешавад. Аз ҷумла, пешниҳоди зиёд намудани шумораи онҳо ҷолиби диққат аст.

Ба ҳамин тариқ, рафиқон, мо дар назди зарурати ислоҳоти калони судӣ қарор гирифтаем. Дар бораи ролу масъулияти прокуратура бояд махсус сухан ронд. Дар ду даҳсолаи охир ба зиммаи он бисьёр вазифаҳои иловагӣ гузошта шуд, ки онҳо вазифаҳояшонро дар боби таҳти назорат гирифтани қонуният бо ин ва ё он роҳ ба мадди дуюм ва ё ҳатто сеюм мегузоштанд. КМ КПСС рафъи ин нуқсонро зарур дониста, вазифа ба миён гузошт, ки ба мавқеи ленинӣ баргашта, дар ҳама ҷо аниқ фаҳмидан ва ба кор бурдани қонунҳои советиро таҳти назорат гирифтан ҳамчун вазифаи асосии прокурорҳо қарор гирад.

Қори саршуда доир ба тағьир додани қонуни ҷиноӣ ва сипас қонуни мурофиавӣ ва ислоҳию меҳнатӣ, дар марҳалаи ҳозираи тараққиёт ба талаботи ҷамъият мувофиқ намудани нормаҳои он шарти муҳими пурзӯр кардани муборизаи зидди ҷиноят аст.

Ба беҳтар шудани кори милиция бояд диққати зиёд дода шавад. Дар давоми ду — се соли охир бо тавсияҳои комитетҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ даҳҳо ҳазор нафар коммунистону комсомолон — намояндагони синфи коргар ва деҳқонон ба сафи милиция омаданд. Ин боиси ба эътидол овардани органҳои ВКД мешавад, ки дар он ҳам, чунон ки маълум аст, ба нуқсонҳои ҷиддии кор ва мутаассифона, ба суиистеъмол роҳ дода мешавад. Чизи асосие, ки бояд ба мо барои қатъиян баланд бардоштани дараҷаи кори милиция кӯмак кунад, кор бо кадрҳо, тарбияи сиёсии онҳо, тайёрии юридикӣ ва баланд бардоштани маҳорати касбии онҳо мебошад.

Пешниҳоди дар вақтҳои наздиктарин ба ихтиёри аппарати тафтишоти ВКД супурдани тафтиши қисми асосии делоҳои ҷиноӣ ва табдил додани он ба структураи мустақиле, ки тобеи органҳои маҳаллии милиция набошад, низ қобили дастгирист. Ба назар чунин менамояд, ки ин ба беҳтар истифода шудани имкониятҳои милицияи советӣ дар муборизаи зидди ҷиноят ва нигаҳдории тартиботи ҷамъиятӣ мусоидат мекунад.

Бо мақсади пурзӯр намудани ҳифзи ҳуқуқҳои гражданинҳо ҷоиз аст, ки масъалаи баланд бардоштани роли адвокатура ҳамчун иттиҳодияи худидоракунанда, инчунин масъалаи иштироки фаъолонатари адвокатҳо дар муҳокимаи делоҳои ҷиноӣ ва граждании ба миён гузошта шавад.

Ба муносибати ба принципи ислоҳоти хоҷагӣ гузаштани иқтисодиётамон бояд умури юридикии Советҳо, вазоратҳо, идораҳо, ташкилотҳои хоҷагӣ ва ташкилотҳои дигар, органҳои арбитражи давлатӣ ба куллӣ мустаҳкам карда шавад. Дар шароити ҳисоби хоҷагӣ ва худидоракунӣ, ки муносибатҳо дар асоси шартномаҳо тамоми робитаҳои истеҳсолиро ҳарчи бештар фаро мегиранд, кори боэътимоди умури юридикӣ аҳамияти аввалиндараҷа пайдо мекунад. Бе ин дар бораи ҳалли оқилонаи бисьёр масъалаҳои ҳуқуқӣ ва масъалаҳои дигаре, ки дар рафти бозсозӣ ба миён меоянд, сухан рондан душвор аст.

Ислоҳоти пешбинишудаи ҳуқуқию судӣ, ки роҳҳои асосии он бояд дар резолюцияи алоҳидаи конференцияамон муайян шавад, бешубҳа, бо кадрҳо таъмин буданро ҷиддан талаб мекунад. Ин кор бидуни тартиб додани программаи махсуси тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси ҳуқуқшиносон имконнопазир аст. Дар айни замон, бояд масъалаҳои муҳими таъминоти моддии кадрҳои ҳуқуқшинос низ ҳал карда шаванд. Таълими умумии юридикӣ бояд аз мактаб сар шуда, дар техникумҳо ва донишкадаҳои олӣ, дар корхонаҳо ва муассисаҳо идома ёбад. Ба фикрам, баланд бардоштани дараҷаи ҳавасмандгардонии моддӣ, худи шароити ҳисоби хоҷагӣ ба асосҳои донишҳои ҳуқуқиро азхуд намудани оммаи васеи меҳнаткашон ва дар мамлакатамон мустаҳкам шудани қонуну тартибот аз бисьёр ҷиҳат мусоидат мекунанд.

## 7. Ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар системаи сиёсӣ

Ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ки манфиати табақаҳои гуногуни иҷтимоии ҷамъиятро ифода менамоянд, қисми муҳими таркибии системаи сиёсии советианд. Иттифоқҳои касаба, комсомол, кооперация, ташкилотҳои занон ва ташкилотҳои дигар дар таърихи сохтмони социалистӣ роли муҳим бозиданд. Онҳо имрӯз ҳам роҳҳои ривоҷи фаъолияташон, зиёд кардани ҳиссаашонро ба навсозии революционии ҷамъият ҷустуҷӯ мекунанд. Вале бозсозии ташкилотҳои ҷамъиятӣ — бо тамоми гуногуниашон ниҳоят суст ва бомашаққат мегузарад. Одати бо усули кӯҳна, бо умед бастан ба органҳои партиявӣ ва давлатӣ пеш бурдани кор ниҳоят қавист.

Вазъияти умумии мамлакат, як қатор қарорҳои қабулшудаи сиёсӣ ва ҳуҷҷатҳои қонунгузорӣ ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ имкон медиҳанд, ки неруи эҷодиашонро ба процесси бозсозӣ боғайраттар ҳамроҳ кунанд. Зимнан, навбати қабули қонуиҳо дар бораи ҳуқуқҳои иттифоқҳои касаба, дар бораи ҷавонон, дар бораи ҷамъиятҳои ихтиёрӣ, органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ ва иттиҳодияҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ истодааст. Бинобар ин аз ҳозир барои бозсозии фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ мутобиқан ба шароити нав заминаи мусоид фароҳам оварда шудааст.

Вале гап, албатта, на фақат дар сари қарорҳо ва ҳуҷҷатҳои қонунгузорист. Чизи асосӣ он аст, ки худи ташкилотҳои ҷамъиятӣ ролу мақомашонро дар марҳалаи ҳозира чӣ тавр мефаҳманд. Аз афташ, мо бояд дар конференцияамон проблемаҳоеро ҳамаҷониба муҳокима намоем, ки бо ривоҷи фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ алоқамананданд. Ба ин муносибат мехоҳам чанд мулоҳиза баён кунам.

Пеш аз ҳама аз хусуси иттифоқҳои касаба сухан мегӯям. Албатта, мо мустақилияти онҳоро эҳтиром карда, набояд дастурҳои аниқ диҳем, ки онҳо чӣ тавр корашонро аз нав ташкил намоянд. Ғайр аз ин, дар съезди XVIII иттифоқҳои касаба аз ин хусус сухан рафта буд. Чизи асосӣ демократиконии худи ҳаёти ташкилотҳои касабавӣ ва вазъияти наверо ба назар гирифтани онҳост, ки процесси навсозии демократии ҷамъият махсусан дар коллективҳои меҳнатӣ ба амал меояд.

Ҳоло перспективаҳои мусоиди ба ихтиёри ташкилотҳои ҷамъиятӣ гузоштани баъзе вазифаҳое кушода мешаванд, ки органҳои давлатӣ иҷро мекунанд. Мо ҳақ дорем умед бандем, ки иттифоқҳои касаба мубоизони фаъоли роҳи пурзӯр шудани асосҳои худидоракунӣ мегарданд. Худидоракунии коллективҳои меҳнатӣ аҳамияти чунин вазифаи иттифоқҳои касабаро, монанди ҳифзи ҳуқуқҳои демократии оммаи меҳнаткаш, баланд мебардорад. Иттифоқҳои касаба бо амалиёти бештар эътимодноки худ ба нафъи демократизм метавонанд ба фикру ақидаҳои одамон таъсири калон расонанд, ба онҳо кӯмак кунанд, ки беҳаракатиро рафъ намоянд, меҳнаткашонро ба идоракунии корҳои коллектив ва ҷамъият бештар ҷалб кунанд.

Ва албатта, манфиати иҷтимоию иқтисодии меҳнаткашонро дар навбати аввал дар соҳаи ҳифзи меҳнат, техникаи бехатарӣ, суғуртаи иҷтимоӣ, ташкили истироҳату маишати одамон муҳофизат кардани иттифоқҳои касаба на танҳо кам намешавад, балки аҳамияти боз ҳам зиёд пайдо мекунад. Бинобар ин, иттифоқҳои касаба бояд ҷои ҳақиқии худро пайдо намуда, дар татбиқи ислоҳоти иқтисодӣ роли боз ҳам фаъолона бозанд, зеро мо фақат бо ҳамин роҳ метавонем дар беҳтар намудани шароити зиндагии синфи коргар ва ҳамаи меҳнаткашон ба пешравиҳои калон муваффақ шавем.

Баланд бардоштани роли иттифоқҳои касаба, ҳамчунин ташкилотҳои дигари ҷамъиятӣ, кӯмак мекунад, ки онҳо дар органи олии ҳокимияти давлатӣ бевосита намоянда дошта бошанд.

Мо имрӯз мебинем, ки ҳамаи наслҳои одамони советӣ чӣ тавр дар атрофи идеяҳои бозсозӣ муттаҳид мешаванд.

Идеяҳои он ба манфиати ҳам одамони калонсол, онҳое, ки душвориҳои даҳсолаҳои аввали тараққиёти социалистиро ба дӯши худ гирифта, дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ истиқлолияти мамлакатро муҳофизат карда, мамлакатро дар солҳои баъдиҷангӣ обод карданд, ва ҳам онҳое, ки акнун ба ҳаёти бошуурона қадам гузошта, бояд Ватанамонро ба зинаҳои нави прогресс бароранд, як хел хизмат менамояд.

Ҳар насл дар таърихи умумиамон бояд сухани қатъии худро гӯяд. Ҳамаи мо иштироккунандагону офарандагони ин таърихем. Вале маҳз ҷавонон бояд неруи бузурги иқтисодӣ, илмию техникӣ ва интеллектуалиро, ки дар солҳои Ҳокимияти Советӣ ғун шудааст, истифода бурда, чандин карат афзун намоянд, мақсадҳои бузурги бозсозиро амалӣ кунанд. Ва мо мебинем, ки ҷавонон ҳарчи бештар на фақат иштирокунандаи оддии мубориэаи умумихалқӣ, балки қувваи зарбдор ва ташаббускори он мегарданд.

Неруи сиёсию меҳнатии ҷавонони советӣ бузург аст.

Вале пурра раҳо намудани он, ба маҷрои бозсозӣ равона сохтани ғайрати ҷавонон фақат дар сурати қатъиян бартараф кардани камбудиҳои ҷиддие имконпазир аст, ки дар давоми даҳсолаҳои охир дар кори байни ҷавонон ҷой доштанд. Дар ҳаққи ҷавонон бисьёр суханони бодабдаба гуфта мешуданду барои ба зиндагӣ тайёр кардани ҷавонон, ба соҳаи сиёсию иқтисодии ҷамъият ҷалб намудани онҳо тадбирҳои амалӣ кифоят намекарданд.

КМ КПСС фикру мулоҳизаи дурустеро, ки Комитети Марказии комсомол ва ташкилотҳои комсомолӣ аз рӯи ин масъала баён кардаанд, маъқул меёбад.

Мо чунин мешуморем, ки КПСС ва давлат бояд дар шароити ҳозира нисбат ба ҷавонон сиёсати хирадмандона ва мукаммал дошта бошанд. Ва дар айни замон, бояд механизмҳои юридикӣ, иқтисодӣ ва сиёсии татбиқи он муайян карда шаванд. Моҳияти ин сиёсат ҳамчун роҳи махсуси фаъолияти партия, органҳои давлатӣ, ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, барои ҷавонон фароҳам овардани чунин шароиту омилҳоест, ки ҷавонон дар онҳо тавонанд фикру ғайраташонро ҳарчи пурратар зоҳир намоянд, неруи эҷодиашонро ба нафъи социализм ривоҷ диҳанд ва амалӣ гардонанд.

Мо бояд нисбат ба ҷавонон амалан боварии комили сиёсӣ зоҳир намоем, тарзи муомиларо бо ҷавонон тағьир диҳем — муомилаи пандгӯии «падарон» нисбат ба «фарзандон» бояд ба муомилаи муколама табдил ёбад, агар хоҳем, ки боварии ҷавононро пурра барқарор кунем, бояд бо онҳо гуфтугӯй карданро ёд гирем, дар сӯҳбат бо онҳо баробар, ростқавл бошем, дар баробари ин, дар хотир дошта бошем, ки ба мо фақат ҳақиқат кӯмак мекунад. Ҳар қадар ҳақиқат бошад, боварӣ ҳам ҳамон қадар мешавад. (**Чапакзанӣ**).

Мо бояд ба ҷавонон ёд диҳем, ки дар мубориза барои расидан ба идеалҳоямон фидокор бошанд. Вале ба мо дар айни замон лозим аст, ки ба онҳо шароити зиндагии хушу хуррам, шавқовар ва пурҷӯшу хурӯшро ҳам фароҳам орем. Ман, рафиқон, аз хусуси ҳамаи ин сухан ронда, мехоҳам возеҳ бигӯям, ки гап дар бораи ким-чи хел фиреб додани ҷавонон, дар бораи шаклҳои нави васоят ва бахшидани ҳамаи айбҳои онҳо намеравад. Худи ҷавонон ҳам инро рад мекунанд. Не, мо бояд муносибатҳоро дар принципҳои боварӣ, рафоқат, эҳтироми ҳамдигар, серталабӣ аз якдигар ва ҳамкории фаъолона дар иҷрои вазифаҳои навсозии ҷамъияти социалистиамон қарор диҳем.

Ба ҳамин муносибат масъалаи роли ҳозираи комсомол ҳам аҳамияти бузург пайдо мекунад. ВЛКСМ ташкилоти сиёсии ҷавонони советӣ буда, бо роҳбарии партия амал мекунад. Имрӯз ҳам нишондодҳои зерини Ленин барои фаъолияти он чизи асосианд, ки ҷавоноиро барои коммунист шудан ва фаъолона иштирок кардан дар татбиқи сиёсати Партияи Коммунистӣ тайёр намоем.

Ҳамаи мо мехоҳем комсомолро ҳамчун мактаби тарбияи коммунистии писарону духтарон, мактаби ҳақиқии демократия, ташкилоти навоваронe бинем, ки дар он ҷо одамони эҷодкору ташаббускор дастгирӣ шаванду дар он ошкорбаёнӣ, кушоду равшан ифода кардани мавқеъҳо ва мубоҳиса пайваста ба татбиқи амалии манфиати ҷавонон ва ба дигаргуниҳои иҷтимоӣ ва иқтисодӣ фаъолона ҷалб намудани онҳо сурат мегиранд. Гап дар бораи имконияти бе камбудиҳо корро пеш бурдани ВЛКСМ, интизори дастурҳои боло нашуда, пурра амалӣ намудани нерую ғайрату ташаббуси ҷавонон меравад.

Агар сухан аз комитетҳои партиявӣ равад, пас онҳо бояд мустақилияти ташкилии комсомол, ҳуқуқи вайро дар боби мустақилона ҳал кардани беистисно тамоми масъалаҳои дохили иттифоқ, иштироки вайро дар муайян кардан ва амалӣ гардондани сиёсати партия, муҳофизати манфиати ҷавонон дар органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ эҳтиром ва риоя кунанд. Бозсозӣ талаб менамояд, ки насли ҷавон ба Советҳо, иттифоқҳои касаба ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ бештар пешбарӣ карда шавад, ҷавонон илми идоракуниро омӯзанд, корҳои давлату ҷамъиятро ҷасурона ба дасти худ гиранд.

Рафиқон, дар пеши назари мо насли нав — насли замони бозсозӣ камол ва ташаккул меёбад. Тайёр кардани ҷойгирони нав вазифаи масъулиятноки тамоми партияи мо, тамоми ҷамъияти мост. Воқеан, ин масъала хеле муҳим буда, бояд вақтҳои наздик ҳамчунин дар Пленуми КМ партия мавриди муҳокимаи махсус қарор гирад.

Вобаста ба проблемаи манфиатҳои иҷтимоӣ, боз аз хусуси масъалаи дигари дорои аҳамияти давлатӣ сухан рондан мехоҳам. Ин масъалаи занҳост. Борҳо таъкид шуда буд, ки дар мамлакати мо масъалаи мазкур тамоман ҳал шудааст.

Дар ҳақиқат, мо эълон кардем, ки ҳуқуқи занҳо бо ҳуқуқи мардҳо баробар аст. Ба занҳо баробари мардҳо қариб ба тамоми касбҳо роҳ кушодаем. Барои меҳнаташон баробари мардҳо музди якхела муқаррар намудем. Ба дигар ҳуқуқҳои занон кафолат додем. Ҳамаи ин дуруст аст, вале кор тавре сурат гирифт, ки баробари дастовардҳои баҳснопазири занҳо ташвишашон кам нашуд, ки ин то ҳол ба онҳо дар хусуси истифодаи пурраи ҳуқуқҳояшон аз бисьёр ҷиҳат халал мерасонад. Бесомониҳои маишӣ, нарасидани муассисаҳои бачагон, камбудиҳои кори соҳаи хизмати маишӣ ва савдо — ҳамаи ин пеш аз ҳама кори занҳоро мушкил мегардонад.

Дар ин бобат ҳам принципи аз ҳисоби пули бақия тараққӣ додани соҳаи иҷтимоӣ таъсир расонд. Вале чунин вазъият боз барои он солҳои сол давом кард, ки фикри занҳоро чандон ба назар намегирифтанд. Занҳо дар органҳои роҳбарикунанда каманд. Умуман, ҳаракати занон,

ки баъди Революцияи Октябрь вусъат ёфт, тадриҷан қатъ гардид ва ё хусусияти зоҳирӣ пайдо намуд.

Бозсозӣ тамоми ин масъалаҳоро ҷиддӣ ба миён гузошт. Ташкилоти оммавии занон барпо ва аниқтараш, аз нав таъсис дода шуд. Вале ин ҷиҳати муҳими кор бошад ҳам, фақат қисми ташкилии он аст. Мо бояд вазъиятро моҳиятан тағьир диҳем, барои занон дар органҳои роҳбарикунанда, аз звеноҳои поёнӣ то боло, роҳи васеъ кушоем, масъалаҳоеро, ки бевосита ба манфиати занон дахл мекунанд, бе иштироки онҳо ва бе мулоҳизаи муайяни занон ҳал нанамоем.

Боз як хусусияти ҷолиби диққати бозсозӣ босуръат афзудани иттиҳодияҳои ҷамъиятӣ, ки инак манфиатҳои гуногуни иҷтимоиро инъикос менамоянд. Ташкилоти ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, иттифоқҳои ҷамъиятҳои илмию инженерӣ ва ходимони театрӣ, Фонди советии маданият, Фонди бачаҳо, ҷамъиятҳои гуногун, ки табиат, ёдгориҳои таърихро муҳофизат мекунанд ва ҳаракати шафқат аз ҷумлаи ин иттиҳодияҳоанд. Умуман ин зуҳуроти шоистаи ташаббускории халқ буда, сазовори дастгирии ҳамаҷониба аст.

Албатта, ба он чиз ҳам эътибор надодан мумкин нест, ки дар маҷрои ғайрати рӯзафзуни ҷамъиятӣ гурӯҳҳои ҷудогонае пайдо шудаанд, ки манфиаташон ба мақсадҳои бозсозӣ, ба манфиати халқ мувофиқат намекунад, вале муҳити умумиро онҳо муайян намекунанд. Ҳоло сухан на аз онҳо меравад. Ба фикрам, ташкилотҳои партиявӣ, меҳнаткашон дилсӯзони ҳақиқии навсозии ҷамъияти социалистиро аз онҳое фарқ карда метавонанд, ки мақсадҳои ба социализм бегонаро дастури амал мекунанд.

Дар системаи якпартиявӣ, ки таърихан ташаккул ёфта дар мамлакатамон пайдо гардид, ба мо механизми доимии қиёс намудани ақидаҳо, танқид ва худтанқидкунӣ дар партия ва ҷамъият лозим аст. Ин масъала дар шароити вусъати демократиконӣ аҳамияти ҳаётӣ дорад. В. И. Ленин моҳияти демократияи дохилипартиявиро маҳз ҳамин тавр мефаҳмид, фракциячигиро маҳкум сохта, ба таъқиби рафиқони ҳампартияаш барои андешаи дигарашон қатъӣ муқобил буд. Муколамаи доимии конструктивии сиёсӣ, одоби мубоҳиса, омӯхтан ва ба назар гирифтани фикри аҳли ҷамъият бояд хусусиятҳои бевоситаи ҳаёти мо гарданд.

Ҳозир барои ин шароит муҳайё мешавад. Дар мамлакат аслан ҳаракати умумихалқии ватандӯстонаи дастгирӣ кардани роҳи партия барои бозсозӣ ташаккул меёбад. Вай тамоми қувваҳоеро, ки барои солим гардидани ҷамъият ҷидду ҷаҳд доранд — коммунистон, комсомолон, бепартиявиён, диндорон, занон, ветеранҳо, ҷавонон, намояндагони тамоми ташкилотҳои асосии ҷамъиятиро дарбар мегирад. Ин ҳаракат процессҳои куллии ҳаёти ҳозираи ҷамъиятию сиёсиро инъикос карда, боввариро ба муваффақиятҳои кори бозсозӣ мустаҳкам мегардонад. Дар митингу маҷлисҳо, дар матбуот дар бораи пешомадҳои ин ҳаракат, шаклҳои имконпазири фаъолияти он таклифҳои гуногун пешниҳод карда мешаванд. Биёед, ин масъаларо ҳам муҳокима мекунем.

## III.

# ДЕМОКРАТИКОНИИ ФАЪОЛИЯТИ РОҲБАРӢ ВА ҲАЁТИ ДОХИЛИИ КПСС

Рафиқон! Мо бозсозиро ба амал бароварда, фикран гаштаю баргашта ба партия, ба мавқеъ ва роли вай дар ин процесси революционӣ муроҷиат мекунем.

Қобили қайд аст, ки вақтҳои охир дар маркази диққати ҷамъияти мо маҳз масъалаҳои фаъолияти партия ва роли роҳбарикунандаи он қарор гирифтаанд. Ва ин яке аз боэътимодтарин далелҳост, ки халқ рафти бозсозӣ, умедашро ба оянда ба партия алоқаманд мекунад. Ҳатто проблемаҳои сирф дохилии партиявӣ мавриди мароқи тамоми халқ қарор гирифтаанд.

КПСС моҳи апрели соли 1985 роҳи навро таклиф намуда, собит кард, ки маҳз вай тарғибгари мақсадҳои программавии ҷамъият аст, маҳз партия қувваи сиёсиест, ки мамлакатро бо роҳи навсозӣ пеш бурда метавонад. Партия сабабҳои вазъияти пеш аз бӯҳронӣ ва карахтию барҷомондагиро ҷасурона ошкор намуда, масъулиятро барои ин вазъият бар дӯши худ гирифт. Партия фаъолият, усулҳои роҳбарии худро объективона таҳлил карда, бошуурона худро мавриди танқиди аҳли ҷамъият қарор дод.

Дар съезди XXVII КПСС ва хусусан дар Пленуми январии (соли 1987) КМ процессҳои манфие, ки дар зарфи даҳсолаҳои охир на фақат дар тамоми ҷамъият, балки дар худи партия ҳам суръат гирифтанд, танқидан таҳлил шуданд. Мо бояд ба саволҳои дорои хусусияти принципиалӣ ҷавоб мегардондем: барои чӣ КПСС, ки ҳамчун ташкилоти ҳақиқатан демократӣ, ҳамчун ташкилоти комилан ифодакунандаи манфиати халқи меҳнаткаш барпо шудааст, ба процессҳои деформацияи социализм, ки бо шахспарастии Сталин алоқаманд аст, монеъ шуда натавонист? Барои чӣ партия баъд дурравиро аз принципҳои ленинизм ошкор ва маҳкум намуда, бо дигаргуниҳои сатҳӣ маҳдуд шуд, ки дар натиҷа ҳодисаҳои ҷиддии барҷомондагӣ дар тараққиёти мамлакат амри воқеъ гардиданд?

Ҷавоби ин пеш аз ҳама дар он ифода меёбад, ки ҳаёти партия, мазмуну моҳияти фаъолияти он ва алоқа бо меҳнаткашон ба андозаи муайян деформация шуда буданд. Ин боиси аз байн рафтани бисьёр анъанаҳои демократии большевикӣ гардид, ки аз аввал хоси партия буданд ва бо ҷидду ҷаҳди бисьёрсолаи Ленин ва ҳамсафони ӯ пойдор шуда буданд.

Съезди XXVII КПСС вазифаи бозсозии куллии кори партияро ба миён гузошта, диққатро ба демократиконии ҳаёти дохилии партия равона кард. Сабақҳои ҳақиқат худшиносӣ ва поксозии сафҳои моро равнақ доданд. Коммунистон, ташкилотҳои партиявӣ, матбуоти партиявӣ дар ҷамъият ғайратмандона фаъолият нишон медиҳанд, масъалаҳои муҳимро ҷасуронатар ба миён гузошта, ҳал мекунанд. Процесси навсозӣ, сарфи назар аз мураккабӣ ва душвориҳо, торафт вусъат меёбад. Вале мо дигаргуниҳои ҳақиқатан куллии ҳаёти партияро қайд намуда, бояд иқрор шавем, ки ҳоло на тамоми корамон хуб аст. На ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ услуби корашонро бо назардошти талабҳои нав тағьир медиҳанд. Як қисми коркунони партиявӣ ва ҳатто комитетҳо ҳанӯз ҳам аз қайди кӯҳнапарастӣ халос нашудаанд. Бисьёриҳоро илми омӯхтани усулҳои нави кор, дар вазъияти ошкорбаёнӣ ва демократия амал карда тавонистан ба душворӣ даст медиҳад.

Бале, ҳамин тавр аст. Вале ба вакилони конференция, ба тамоми халқ чизи асосиро гуфтаниям, ки бе фаъолияти роҳнамоии партия, бидуни дар ҳаёт амалӣ гардондани роҳи сиёсии он вазифаҳои бозсозиро иҷро кардан мумкин нест. **(Чапакзании пурмавҷ).** Бе инҳо бозсозӣ дар соҳаи сиёсӣ, дар соҳаи идеологӣ ва аз ҷиҳати ташкилӣ дучори ноқомӣ мешавад.

Дар марҳалаи ҳозираи дигаргунии куллӣ КПСС бояд вазифаҳояшро ҳамчун қувваи роҳбарикунандаи ҷамъият пурра амалӣ гардонад. Вале маҳз аҳамияти ҳалкунандаи роҳбарии сиёсӣ зарурати ҳаматарафа муҳокима кардани моҳияти конкретии фаъолияти партияро дар шароити имрӯза тақозо мекунад.

## 1. Демократияи дохилипартиявиро пурра барқарор намоем

Дар ин бобат кадом масъала асосист? Дар Тезисҳо нуқтаи назари қатъии КПСС баён ёфтааст. Онро хотирнишон мекунам: «Партия, ки ба таълимоти марксистӣ-ленинӣ асос ёфтааст, бояд назария ва стратегияи тараққиёти ҷамъият, сиёсати дохилӣ ва хориҷиро муайян намуда, идеологияи навсозии социалистиро ташаккул диҳад, дар байни омма кори сиёсию ташкилотчигиро ба ҷо орад, кадрҳоро тарбия ва ҷойгир намояд».

Мо вазифаҳои КПСС-ро ҳамчун пешоҳанги сиёсӣ муайян намудем ва барои амалӣ шудани ин вазифаҳо партия бояд фаъолияти худ, тарзу услуб ва шакли корро аз ташкилоти ибтидоӣ сари карда, то Комитети Марказӣ тағйир диҳад. Ҳар коммунист бояд дар ҳақиқат мубаризи роҳи амалӣ гардондани сиёсати он, мубаризи манфиати халқ шавад.

Дар ин бобат чунин масъаларо муҳокима кардан муҳим аст, ки барои чӣ мо аз худ қонеъ нестем, вазъи корро дар хонаи партиявиамон сахт танқид мекунем. Сабаби ин чист? Пеш аз ҳама дар он аст, ки принципи централизми демократӣ, ки асоси сохту фаъолияти КПСС қарор гирифтааст, дар марҳалаи муайян аз бисьёр ҷиҳат ба централизми бюрократӣ иваз шуда буд. Ин ҳолат пеш аз ҳама барои он рӯй дод, ки ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коммунистони қаторӣ имкониятҳои воқеии ба мазмуни фаъолияти партия таъсир расонданро аз бисьёр ҷиҳат аз даст додаанд. Талаби муҳими ленинӣ, ки мувофиқи он тамоми органҳои партиявӣ, кадрҳои онҳо бояд таҳти назорати доимии коммунистон бошанд, ҷиддӣ вайрон карда мешуд. Бисьёр ҳодисаҳои манфӣ дар партия ҳамчунин ба суст шудани роли органҳои интихобӣ, беҳад афзудани роли аппарати тамоми зинаҳо алоқаманд мебошад.

Ҳамчунин аз масъалаи дигар сухан нарондан мумкин нест. Партияи моро В. И. Ленин ҳамчун ташкилоти ҳаммаслакон барпо намуд. Муҳокимаи озодонаи тамоми проблемаҳо ва ягонагии амалиёт баъди қабули қарорҳои қонуни ҳаёти он буданд. Вале дар натиҷаи ҷорӣ гардидани системаи фармондиҳию маъмурӣ муҳити рафоқати партиявӣ ҷояшро тадриҷан ба муносибатҳое медод, ки ба амру фармон, ба сардорон ва тобеон тақсим шудани коммунистон, ба вайрон шудани принципи баробарии коммунистон қарор гирифта буданд. Агарчи баъзан эътироф мешуд, ки чунин вазъият тоқатнопазир аст, вале дар ҳаёт онҳо ҳамон тавр мемонданд.

Биёед, ёдовар шавем, ки Пленуми октябрии (соли 1964) КМ низ аслан таҳти шиори барқарор кардани принципҳои ленинӣ ва нормаҳои ҳаёти партиявӣ гузашт. Вале процессҳои воқеӣ бо роҳи дигар равон шуданд ва дар солҳои барҷомондагӣ баъзан характери номатлуб касб намуданд. Боздоштани процесси ивази кадрҳо ҳам ба ғайрати ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, аъзоёни органҳои интихобӣ таъсир расонд, ки дар натиҷа наслҳои томи коммунистон дар ҳаёти партия воқеан иштирок карда натавонистанд. Аз тарафи дигар, бисьёрии онҳое, ки солҳои сол дар маснади роҳбарӣ буданд, худро шахсони дурусткор ва бебадал мепиндоштанд. Кам шудани масъулияти қисми бештари шахсони интихобӣ ва аппарати партиявӣ, аз коммунистон, меҳнаткашон дур шудани онҳо, чунон ки ҳоло маълум аст, аксар вақт боиси таназзули сиёсию маънавӣ мегардид. Фактҳои нангини суиистеъмоли мансаб, бадахлоқӣ, ки дар рафти бозсозӣ ошкор шуданд, маҳз оқибати ҳаминанд.

Ман аз ин ҳодисаҳо бо таассуфи зиёд сухан меронам. Онҳо ба фаъолияти партия ва ташкилотҳои он сахт таъсир расонданд. Мо ин ҷиҳати корро набояд ҳаргиз фаромӯш кунем, вале ҷиҳати дигар ҳам ҳаст, ки барои мо хеле принципӣ мебошад. Тамоми ин солҳо милли-

онҳо коммунистон ва ҳазорон кадрҳои партия вазифаи партиявию граждании худро дар шароити мураккаб — дар шароити объективию субъективӣ бошарафона иҷро намуданд. Онҳо байрақи революцияро ба таври шоиста баланд бардоштанд, дар соҳаҳои худ барои тараққиёти мамлакат, ба социализм тамоми чораҳои имконпазирро диданд. Инро ҳамчунин дар ҳаққи бисьёр кадрҳои роҳбарикунандаи мо, коркунони хоҷагӣ ва мутахассисон, олимон, ходимони маданият гуфтан мумкин аст.

Дар муҳити партия анъанаҳои ленинӣ чуқур реша давонда буданд. Ба ин ҳама маҳз дар партия қувваҳое ташаккул меёфтанд, ки ба дигаргунсозии куллии сиёсати иҷтимоию иқтисодӣ ва пеш гирифтани роҳи бозсозӣ, навсозӣ қобилу қодир буданд.

Пленуми апрелии КМ қатъиян ба тарафдории демократиконии КПСС, барои ошкорбаёнии кори он, барои пурра барқарор намудани нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ, ва, пеш аз ҳама, дар фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва кори органҳои интихобии партия изҳори ақида кард.

Мулоҳизаҳое, ки дар ин хусус дар Тезисҳои КМ баён ёфтаанд, на фақат дар партия, балки дар тамоми ҷамъият боиси мубоҳисаи боҷӯшу хурӯш гардиданд. Тамоми одамони советӣ мехоҳанд, ки дар симои ҳар коммунист, дар ташкилоти ибтидоии партиявӣ, ҳар комитети партиявӣ қуввai ҳақиқатан ҳам тавонои сиёсиро бинанд. Дар мубоҳисаҳои арафаи конференция масъалаҳои роли маҷлисҳои партиявӣ, шаклҳои фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ ва комитетҳои партиявӣ, ҳар коммунист ба тарзи нав гузошта шудаанд. Ин фаҳмост. Зеро маҳз ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҷузъи бевоситаи ҳар коллективи меҳнатӣ буда, дар ҳаёти ҷамъият пайваста иштирок доштани партияро таҷассум менамояд.

Ба ин мақсадҳо дар партия муҳити принципнокӣ, кушодадилӣ, мубоҳиса, танқид ва худтанқидкунӣ, интизоми бошуурона, рафоқати партиявӣ ва масъулияти ҳатмии шахсӣ, кордониро аз нав пурра ҷорӣ бояд кард. Ҳозир процессҳои ҳаёти ташкилоти партиявӣ маҳз дар ҳамин самт равнақ меёбанд. Онҳоро қатъиян тарафдорӣ кардан ва барои онҳо роҳи васеъ кушодан вазифаи конференция мебошад.

Ҳозир масъалаи масъулияти ҳар коммунистро барои вазъи кори соҳа, барои ҳиссаи ӯ дар бозсозӣ, барои фаъолияти коллективи худ ба тарзи нав ба миён гузоштан лозим. Ин боз барои он муҳим аст, ки бисьёриҳо то ҳол шикоят мекунанд: гӯё бозсозӣ ҳанӯз ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ нарасидааст. Вале барои ин кӣ айбдор аст? Биёед, сабаби инро аниқ мекунем.

Роҳи сиёсии бозсозиро съезд муайян карда маъқул донистааст. Дар қарорҳои Пленумҳои КМ самтҳои муҳими кор нишон дода шудаанд. Ҳуҷҷатҳои қонунгузорӣ қабул шуданд, ки бо соҳаҳои гуногуни ҳаёт дахл доранд. Дар партия ва ҷамъият муҳити ошкорбаёнӣ фароҳам оварда шудааст, ташаббус, мустақилият, мавқеи гражданӣ тарафдорӣ карда, ривоҷ дода мешавад. Бисьёр коммунистон, комсомолон ва бепартиявиён дар соҳаҳои гуногуни мубориза барои навсозии социалистӣ фаъолона, бо амри виҷдон кор мекунанд. Баъзеҳо чизеро интизоранд. Ин таъсири дарди кӯҳна аст: онҳо интизори фармонанд. Фармон ҳам шудааст, рафиқон, вале «ин корро кун, вай корро накун» гуфта аз дасти коммунистон кашола карда бурдан хотима наёфтааст.

Маҳз ба ин муносибат масъалаи дар Тезисҳо бамиёнгузошташуда гузаронидани як навъ азназаргузаронии сафҳои партия аҳамияти калон дорад. Ҳозир партия аз ҳар яки мо талаб мекунад, ки дар роҳи иҷрои вазифаҳои бозсозӣ амалан ҷахду ҷадал намоем. Ҳоло роҳи пешоҳангии коммунистон бояд бо кор исбот карда шавад, рафиқон. (**Чапакзанӣ**).

Комитети Марказӣ ба тарафдории аттестацияи ҷамъиятию сиёсии коммунистон изҳори ақида намуд. Аслан мо ҳам ҳис кардем, ки ин таклифро низ дастгирӣ мекунанд.

Дуруст аст, ки изҳори хавфу тарс ҳам шудааст ва ин хавф ба ду маъност. Баъзеҳо даъво мекунанд, ки аттестация ягон натиҷа намебахшад, гӯё партияро тоза кардан, онро аз бори гарон халос намудан лозим аст. Мо дар КМ чунин роҳро дар шароити бозсозӣ ва демократиконӣ нодуруст мешуморем. Барои он нодуруст мешуморем, ки бисьёрии одамоне, ки ҳанӯз ба қарибӣ камфаъолият ҳисобида мешуданд, алоқаашонро аз ташкилоти партиявӣ канда буданд, сарбориашон мехонданд, имрӯз ҷидду ҷаҳд доранд, ки мавқеашонро дар ҳаёт пайдо кунанд. Ба рафиқони ҳампартия бо камоли эҳтиром муносибат бояд кард. Кӯшиш кардан лозим аст, ки ягон коркуни поквиҷдон аз доираи бозсозӣ берун намонад — биёед, дар асоси ҳамин талабот амал мекунем. Ин амал ленинвор ва большевикона аст. **(Чапакзанӣ).**

Дигарон метарсанд, ки аттестация мабодо ба ҷазодиҳӣ, ба қасос гирифтан аз онҳое табдил ёбад, ки имрӯз мавқеи фаъолонаро ишғол кардаанду ба ким-кадом гурӯҳи шахсоне, ки манфиати худпарастиро пеш гирифтаанд, маъқул нестанд.

Ба фикрам, ба ин кори ҷиддӣ муносибати ҷиддӣ мебояд кард, дар он сурат ба ин гуна хавфҳо асосе намемонад. Мо идеяи худтозакунандаи партияро ба миён гузошта, умедворем, ки аттестация на бо иштироки ким-кадом гурӯҳҳои махсуси «сегона» ва ё «панҷгона», дар асоси муҳокимаи махфӣ ва тартиб додани характеристикаҳои пӯшида дар асоси нормаҳои устав, дар доираи процесси мӯътадили демократӣ, дар маҷлисҳои кушодаи партиявӣ сурат мегирад. Худи ҷараёни аттестация бояд мактаби тарбияи коммунистон гардад, то ки коммунистон аз ин мактаб гузашта, бо риштаҳои рафоқати партиявӣ муттаҳид шаванд, мақсаду вазифаҳояшон ягона бошад, ки онҳоро бозсозӣ ба назди ҳамаи мо гузоштааст.

Масъалаи дигар ва басо муҳим қабул ба сафҳои партия мебошад. Мо бояд аз ҳама гуна дастурҳо ва муносибатҳои бюрократӣ ба ин масъалаи ҳаётан муҳими партия қатъиян даст кашем. Ҳангоми баҳо додан ба сифатҳои шахсии ба партия дохилшаванда маҳаки асосӣ мавқеъ ва иштироки амалии ӯ дар бозсозист. Ин талаб бояд ба ҳама — ҳам ба коргарон, ҳам ба деҳқонон ва ҳам ба намояндагони интеллигенцияамон дахл дошта бошад.

Ҳамаи мо хуб медонем, ки одамон аз ҳама беҳтар дар коллективи меҳнатӣ ба назар мерасанд. Дар он ҷо онҳоеро, ки бо амри дил ба партия дохил мешаванд, аз онҳое, ки фоидаи шахсӣ меҷӯянд, фарқ мекунанд. Пешниҳод мекунанд, ки одамони беҳтаринро ба партия бевосита коллективҳои меҳнатӣ тавсия кунанд. Таҷриба собит менамояд, ки дар маҷлисҳои меҳнаткашон пешакӣ муҳокима кардани аризаҳои доир ба қабул ба партия мувофиқи мақсад аст. Ва зарур аст, ки ҳангоми қабул ба аъзогии КПСС коммунистон фикри коллективро бодиққат мухокима намоянд.

Акнун дар бораи органҳои интихобии партия. Мо дар ин бобат бояд бисьёр чизҳоро ба куллӣ тағьир диҳем. Пеш аз ҳама обрӯи органҳои интихобиро ҳамчун намояндагони ваколатдори коммунистон барқарор кардан зарур аст. Ҳам котибон, ҳам бюро ва алалхусус ҳам аппарати партиявӣ бояд таҳти назорати органи интихобии партия амал кунанд. Аз имрӯз ва ҳаргиз набояд вазъияте ба амал ояд, ки аъзоёни бюро ва ё коркунони аппарати партиявӣ услуби фармондиҳиро нисбат ба аъзоёни комитетҳои интихобӣ раво бинанд.

Хеле ва хеле муҳим аст, ки масъалаҳои калонтарини принципии татбиқи роли пешоҳангии партия дар шароити нав, кори ташкилотчигӣ

ва сиёсии он дар байни омма ба муҳокимаи комитетҳои партиявӣ гузошта шаванд.

Ба чунин амалияе, ки рӯзномаҳои маҷлисҳои партиявии коммунистон бо даҳҳо масъалаҳои хурду камаҳамият пур карда мешуданд, қатъиян хотима додан зарур аст. Дар тайёру муҳокима намудани масъалаҳо ба зуҳури ҳатто камтарини номуташаккилӣ, ситоиши аз ҳад зиёд ва беҳудагӯӣ низ набояд роҳ дода шавад. Дар ҳамаи органҳои интихобӣ бояд ошкорбаёнӣ, муносибати танқидӣ, кордонӣ ҳукмфармо бошад. Ин бояд ба фаъолияти аппарати партиявӣ, ки амали пинҳонӣ ва махфияти беасосро истисно мекунад, низ хос бошад.

Ҳамаи чизи гуфташуда ба фаъолияти Комитети Марказии КПСС низ пурра дахл дорад, ки дар партия ва ҷамъият мавқеи хосеро ишғол менамояд. Дар давраи байни съездҳо маҳз дар ин ҷо масъалаҳои муҳимтарини сиёсати дохилӣ ва хориҷӣ ҳал мешаванд. Барои тамоми партия ва тамоми ҷамъияти мо он чиз аҳамияти бузург дорад, ки КМ чӣ кор мекунад, кадом масъалаҳоро муҳокима менамояд, чӣ гуна қарорҳо қабул мекунад, вазъияти фаъолияти он то чӣ андоза демократист.

Мо аз ин пеш дар Пленуми январии КМ аз хусуси он сухан ронда будем, ки вазъияти Комитети Марказӣ дар давоми як қатор солҳо чӣ гуна буд. Такрор накарда, фақат мегӯям, ки агар проблемаҳои муҳими роҳбарӣ ба мамлакат сари вақт ва бо маслиҳат ҳал мешуданд, агар кори Комитети Марказии партия ҳамеша пурҷӯшу хурӯш ва демократӣ мебуд, бисьёр нуқсону ғалатҳо рӯй намедоданд.

Ҳоло, махсусан баъди съезди XXVII партия, вазъият тағьир меёбад. Ман гуфтанӣ ҳастам, ки Комитети Марказӣ таҷдид мешавад, қувват мегирад. Ҳоло Пленумҳои КМ ба тарзи дигар мегузаранд. Ва бо вуҷуди ин моро лозим аст, ки дар баҳо додан боз ҳам эҳтиёткор бошем ва ба муболиға роҳ надиҳем.

Кори фаъолонаи аъзоёни КМ на фақат дар ҷои худ, балки дар рафти тайёрӣ, муҳокима ва қабули қарорҳои умумипартиявӣ ҳам проблемаи аввалиндараҷа аст. Ман аз ин хусус сухан ронда, таҷрибаи муайянеро низ дар назар дорам. Дар арафаи Пленумҳои охирин маслиҳатҳои пешакӣ бо аъзоёни КМ, котибони комитетҳои партиявӣ, фиристодани ҳуҷҷатҳои рӯзнома ва ғайра маъмул шудаанд. Ҳамаи ин ҳам ба фаъолиятмандии худи аъзоёни КМ ва ҳам ба сифати қарорҳои қабулшаванда таъсир расонд. Воқеан, ин кафолати муайяни зидди хатоҳо дар кор мебошад, ин гуна хатоҳо, чунон ки маълум аст, беҳад гарон меафтанд.

Мо бояд дар бораи шаклҳои нави ташкили кор дар давраи байни Пленумҳо ва дар худи Пленумҳо низ фикр кунем. Оё раво нест, ки дар КМ комиссияҳои оид ба соҳаҳои муҳимтарини сиёсати дохилию беруниро дошта бошем, ки аъзоёни Комитети Марказӣ дар онҳо мунтазам кор кунанд? Он гоҳ аппарати партиявӣ ҳам мақоми шоистаашро ишғол менамояд.

Шояд, иштироки аъзоёни КМ-ро дар кори Бюрои Сиёсӣ низ вусъат додан ҷоиз бошад. Ман намегӯям, ки ин тавр нест, вале ҳанӯз доираи ин иштирок асосан бо коркунони аппарат, идораҳо ва муассисаҳои илмии пойтахт бисо маҳдуд мебошад.

Ҳисобот ва ахбори Бюрои Сиёсӣ доир ба фаъолияташ дар Пленумҳои КМ бояд мунтазам бошад.

Барои он ки комитетҳои партиявӣ, органҳои интихобӣ самарабахш кор карда, ҳамаи он чиро, ки дар уставамон зикр ёфтааст, истифода бурда тавонанд, бояд тартиби ташкили онҳоро қатъиян нав кунем. Ин омили ҳалкунандаи фаъолияти ҳамагуна органи интихобӣ, аз ҷумла органи партиявӣ мебошад. Лозим аст, ки интихобот дар тамоми зинаҳо дар шароити демократӣ гузаронда шавад, ки он бо роҳи мусобиқа му-

ҳокимаи ҳамаҷонибаи номзадҳо ва дар ниҳояти кор, интихоби одамони ҳақиқатан ба кор содиқ, истеъдоднок ва шоистаеро таъмин кунад, ки обрӯн зиёде дошта, сиёсати бозсозиро амалӣ карда тавонанд.

Аз афташ, агар мо амалияи кӯҳнаеро, ки мувофиқи он номзадро барои муҳокимаи эҳтимолӣ ва сипас овоздиҳиро аз рӯи моҳияти кор котиб, дар мавриди беҳтарин, бо иштироки аъзоёни бюрои комитети вилоятӣ, комитети шаҳрӣ, комитети районии партия ва ғайра номбар мекард, истифода барем, ба ин мақсад расида наметавонем.

Ба ин муносибат, рафиқон, фикри зерин ба муҳокиман конференция гузошта мешавад: сухани охиринро ба салоҳдиди маҷлиси умумӣ ва ё вакилони он гузошта, дар айни замон чунин ҳуқуқи ташкилотҳои поёнӣ эътироф шавад, ки дар баробари интихоби вакилони конференция ва ё съезд доир ба номзадҳо ба ҳайати органи болоии партиявӣ таклифҳо ба миён гузоранд. Чи тавре ки мубоҳиса нишон дод, аксарият чунин пешниҳодро пурра дастгирӣ намуд, ки коммунистон ҳақ доранд ҳангоми интихобот ба ҳамаи комитетҳои партиявӣ, ҳатто то КМ КПСС назар ба мандатҳои мавҷуда номзадҳоро бештар пешбарӣ намуда, дар баробари ин вазифаи одамро не, балки мавқеи вайро дар бозсозӣ ба эътибор гиранд. (**Чапакзанӣ**). Агар дар мо чунин тартибот амал мекард, масъалаҳое ба миён намеомаданд, ки дар як қатор мавридҳо ҳангоми интихоби вакилони конференцияи мо ҳам ҷой доштанд.

Пешниҳоди барои ҳамаи комитетҳои партиявӣ муқаррар намудани мӯҳлати ягонаи панҷсолаи ваколатҳо дар ду мӯҳлат паиҳам маҳдуд кардани ишғоли вазифаи интихоботӣ дар бораи фақат ба таври истисно роҳ додани интихоб ба мӯҳлати сеюм диққати умумро ба худ ҷалб кард. Шавқу ҳавас ба ин тасодуфӣ нест, зеро дар он ташвиши ҳам коммунистон ва ҳам бепартиявиён аз саҳву хатоҳои давраи гузашта ифода ёфтааст, ки сабабашон муддати дароз ишғол намудани вазифаҳои роҳбарикунанда аст. Чунон ки равшан аст, дар ин ҷо принципан се нуқтаи назар зоҳир мегардад. Баъзе рафиқон пешниҳодеро, ки дар Тезисҳо зикр ёфтааст, дастгирӣ мекунанд. Дигаронашон тарафдори онанд, ки ишғол намудани вазифаҳои интихобӣ дар ҳамаи соҳаҳои партия бо ду мӯҳлати паиҳам маҳдуд карда шавад ва, ниҳоят, сеюмиҳо мегӯянд, ки интихоби паиҳам ба мӯҳлати сеюм, ҳамчун истисно фақат барои мақомоти болоӣ раво дониста шавад. Хуб шудааст, рафиқон, биёед, бори дигар маслиҳат мекунем ва ба як қарор меоем.

## 2. Тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ

Ҳалли дурусти масъалаи аниқ фарқ кунондани вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ барои дарк намудани роли партия ҳамчун пешоҳанги сиёсӣ дар шароити ҳозира аҳамияти бузург дорад. Дар Тезисҳо мавқеъҳои КМ КПСС дар ин соҳа баён гардидаанд ва онҳо бо мароқи зиёд муҳокима шуданд, ки фаҳмост. Аслан, ҳам навсозии системаи сиёсии мо ва ҳам умуман муваффақияти бозсозӣ ба ҳалли ҳамин масъала вобаста аст.

Чаро ман аз ин хусус ин қадар муфассал сухан кардам? Ҷамъияти мо дар марҳалаи басо масъулиятнок қарор гирифтааст. Вай, ки ба процесси дигаргуниҳои амиқ қадам гузоштааст, ба роҳҳои боэътимоди сиёсӣ ва идеологӣ аз пештара дида бештар зарурат дорад. Фақат партияи тавоное ба муайян кардани чунин роҳҳо, стратегияи тараққиёти ҷамъият ва ба сиёсат табдил додани он қодир аст, ки соҳиби неруи бузурги назариявӣ ва кадрҳо буда, бо халқ алоқаи зич дорад, таҷрибаи худро бо таҷрибаи оммаи халқ доимо қиёс мекунад ва ғанӣ мегардонад.

В. И. Ленин зарар доштани чунин тасаввуротро, ки гӯё партияи ҳукмрон бояд бевосита роҳбарӣ намуда, ташкилотҳои дигари меҳнат-

кашонро ба назари эътибор нагирад ва ё онҳоро иваз кунад, борҳо таъкид карда, талаб менамуд, ки «вазифаҳои партия (ва ҚМ-и он) ва Ҳокимияти Советиро хеле аниқтар фарқ кунондан зарур аст». Кӯшиши ба дӯши партия гузоштани масъулияти ҳалли ҳар проблемаи конкретиро сахт танқид мекард, амалияеро маҳкум менамуд, ки масъалаи конкретии майдаро дарҳол ба Бюрои Сиёсӣ кашола карда медароваранд.

Бояд гуфт, ки масъалаи тақсими вазифаҳои байни партия ва давлат дар марҳалаҳои гуногуни таърихи ҷамъиятамон борҳо ба миён гузошта, дар баробари ин нодуруст будани вазъияти мавҷуда ва зарурати бо назардошти принципи ленинӣ тағьир додани он эътироф шуда буд.

Вале кор на фақат беҳтар намешуд, балки бо мурури солҳо боз ҳам бадтар мегардид. Баробари мураккаб шудани проблемаҳои тараққиёти хоҷагӣ, партия ба ҳалли вазифаҳои гуногунтарини идоракунӣ ҷалб шуда, аппарати он ҳам таносубан зиёд мегардид. Мантиқи системаи фармондиҳию маъмурӣ тақозо мекард, ки чунин амалия нигоҳ дошта ва мустаҳкам карда шавад. Зиёда аз ин, баъзеҳо ба таҷрибаи марҳилаҳои ҷудогонаи таърихамон истинод карда, исбот менамуданд, ки ин гӯё роҳи самарабахштарини ҳалли ин ва ё он проблемаҳои тараққиётамон мебошад. Тезиси афзудани роли роҳбарикунандаи партия дар навбати аввал маҳз бо онҳо алоқаманд карда мешуд.

Ба фикрам, шумо, рафиқон, розӣ мешавед, ки мо бояд ба ҳалли проблемаи фарқ кунондани вазифаҳо аз мақомоти болои роҳбарияти мамлакат шурӯъ кунем. Ман аз хусуси баланд бардоштани роли органҳои олии ҳокимияти давлатӣ ва идоракунӣ пештар ҳам гуфта будам. Аз ин барои партия, Комитети Марказии он ва Бюрои Сиёсии ҚМ чӣ бармеояд? Пеш аз ҳама дар назар дошта мешавад, ки Комитети Марказӣ ва Бюрои Сиёсӣ бояд ҳамчун органҳои роҳбарии сиёсӣ амал кунанд. Ва, албатта, бояд ба иваз кардани органҳои олии ҳокимият ва идоракунӣ қатъиян роҳ надиҳанд. Ҳамаи он корҳоеро, ки ба зиммаи Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР мебошанд, бояд маҳз худи онҳо иҷро кунанд.

Саволе ба миён меояд: Комитети Марказӣ, Бюрои Сиёсии он барои ба воситаи органҳои Ҳокимияти Советӣ амалӣ намудани роҳи сиёсии муайянкардаи партия, қарорҳои съездҳо ва Пленумҳои ҚМ бояд кадом механизм ва имкониятҳоро истифода баранд? Дар ин ҷо пурра амалӣ гардонидани принципи зерини ленинӣ зарур аст: КПСС роҳи сиёсиашро ба воситаи коммунистоне, ки дар органҳои ҳокимияти давлатӣ, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият кор мекунанд, ҷорӣ менамояд, ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ бояд қатъиян, дар доираи Конституцияи СССР ва қонунҳои советӣ амал кунанд, чунин қарорҳои комитетҳои партиявӣ, ки ба органҳои давлатӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ бевосита дастурҳо медода бошанд, бояд бекор карда шаванд.

Вобаста ба баланд шудани роли коллегияҳои интихобӣ, тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ масъалаи тағьир додани структура ва ҳайати аппарати партиявӣ амалан ба миён гузошта шуд. Ба мо лозим меояд, ки аз тақсимоти ҳозираи аппарати КМ КПСС ва ҳамин гуна тақсим намудани аппарат дар органҳои поёнии партия ба соҳаҳои идоракунӣ даст кашида, структураи онро дар асоси вазифаҳои партия дар шароити имрӯза аз нав ташкил намоем ва шумораи онро кам кунем.

Мехоҳам, дар бораи звеноҳои районӣ ва шаҳрии партия ба таври махсус сухан ронам. Роли онҳо ҳамеша басо муҳим буд ва мебошад.

Ба ташкили аппарати онҳо бо назардошти талабҳои нав бештар таваҷҷӯҳ кардан лозим аст, то ки ба комитетҳои партиявӣ барои иҷрои вазифаҳои бевоситаи сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва тарбиявиашон беҳтар ёрӣ расонда шавад. Комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия бояд чи-

зи асосиро ба назар гиранд — дар тамоми корашон ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ такья кунанд. Барои ин лозим аст, ки тарзу усулҳои фаъолияташонро қатъиян дигар намоянд.

Аз афташ, бо назардошти муҳокима дар конференция ва аз рӯи ин масъалаҳо муайян шудани мавқеи умумиамон имкон дорад, ки вақтҳои наздиктарин ба ташкили структураи нави аппарати партиявӣ шурӯъ кунем.

Рафиқон! Мақсади ҳамаи ин таклифҳо риояи собитқадамонаи принципҳои демократии ҳаёти дохилии партия, баланд бардоштани дараҷаи қобилияти ҷангии партия ва лаёқати ба процессҳои навсозии революционии ҷамъияти советӣ роҳбарӣ кардани он ва пеш рафтан дар сафҳои аввали бозсозӣ мебошад.

Умуман, гап дар бораи он меравад, ки қобилияти ба худ назорат кардани партия ва аз нигоҳи танқидӣ таҳлил намудани кору рафтораш дар навбати аввал вобаста ба он аст, ки дар фаъолияти он принципҳои централизми демократӣ, коллективият, кори коллегиалӣ, ошкорбаёнӣ то чӣ андоза пурра таҷассум ёфтаанд.

Боз як чизи дигар, рафиқон! Мо умедворем, ки ҳамин тарз ба бюрократизм — ба бемории шикасти қатъӣ медиҳем, ки сад афсӯс, қисми зиёди органҳои партиявӣ, кадрҳои партиявиро низ фаро гирифтааст, ки он дар дурӣ аз меҳнаткашон ва манфиат ва кору бори халқро ба назар нагирифтанашон ифода ёфтааст. Албатта, воситаи ягонаи дафъатан ҳал намудани ҳамаи проблемаҳо нест ва шуда ҳам наметавонад. Бо роҳи таҷаддуди принципҳои ленинии ҳаёти дохилии партия устуворона ва собитқадамона пеш рафтан лозим аст.

Ба ҳамин муносибат дар бораи кори назорату тафтишот дар партия гап задан мехостам. Чунон ки аз мубоҳиса дида мешавад, тавсияе, ки дар Тезисҳои КМ КПСС аз хусуси таъсири органи ягонаи назорату тафтишот зикр ёфта, он дар съезди партия интихоб шаваду талабҳои интизоми партиявӣ, Устави КПСС-ро риоя кардани коммунистон, фаъолияти молиявию хоҷагии ташкилотҳои партиявиро тафтиш мекарда бошад, дастгирӣ шуд.

## 3. Ба воситаи бозсозии революционӣ—ба сӯи симои нави социализм

Рафиқон! Пленуми феврали КМ вазифаи навсозии идеологияи моро бо ислоҳоти куллии иқтисодӣ ва демократиконии ҳаёти партиявию ҷамъиятӣ ба як қатор гузошт. Бо ҳамин таъкид шуд, ки партия дар роҳи расидан ба мақсадҳои бозсозӣ аз кори идеологӣ роли то чӣ андоза фаъолонаро умед дорад.

Дурравӣ аз принципҳои марксизм-ленинизми эҷодӣ ба идеология таъсири бад расонд. Дараҷаи назариявии он паст шуда, пропаганда дар баъзе мавридҳо хилофи воқеияти ҳаёт буд. Аслан кори идеологӣ дар хизмати тасаввурҳои догматикӣ дар бораи социализм буда, муносибати танқидиро ба воқеият аз даст дод ва бо ҳамин ба ҳодисаҳои касодӣ мусоидат кард.

Пропаганда проблемаҳои муҳимтарини ҳастиро сарфи назар карда, маддоҳи сафсатахон мегардид ва аҳамияти соф маросимӣ пайдо мекард. Дар натиҷаи аз даст рафтани ташаббуси интеллектуалӣ, ба касофати догматизм, аз қавл фарқ доштани амал таъсири идеявии партия суст шуд.

Дар давоми се соли гузашта шуури ҷамъиятӣ ғайратмандона кор мекард. Аз хусуси вазъи кори ҳамаи соҳаҳои ҳаёти мо аз рӯи виҷдон ва аз нуқтаи назари танқидӣ сухан ронда мешуд. Дар давоми солҳои бисьёре, ҳатто дар давоми даҳсолаҳо шояд бори аввал бошад, ки мо

корҳоямонро рӯиросту холисона ва алоқамандона бо ҳамаи тарафҳои тараққиётамон мулоҳиза кардем.

Ҳоло нафъу тамаъ не, балки боз ҷустуҷӯи ҳаққу ҳақиқат, расму одатҳои конъюктурӣ не, балки ҷасорати тадқиқоти объективӣ қадр карда мешавад. Ҳама барои оянда чунин хулосаи сабақомӯз ҳосил кард: бе ҳақиқати ҳаёт, бе ҳақиқати илмӣ ва кашфиёти бадеӣ ҳаёти пурнуру гуногунҷабҳои маънавӣ нест ва буда наметавонад, кори идеологии ҳақиқатан самарабахшу пурғайрат нест ва буда ҳам наметавонад.

Партия ба дурустии чунин муносибат, ба дурустии ташаббуси революциониаш дар роҳи вусъати ошкорбаёнӣ, демократия, плюрализми социалистии ақидаҳо бовар дорад. Вале чунин гумон кардан соддалавҳист, ки гӯё аз софкории маънавӣ, аз танқиди асоснок, тарки алоқа кардан аз гузаштаи нораво худ аз худ дарҳол ҷамъияти аз ҳар ҷиҳат нав тавлид меёфта бошад. Не, диалектикаи шуур ва амал беҳад мураккаб аст. Самараи фаъолияти идеологӣ аз бисёр ҷиҳат ба шароити конкретии сиёсӣ, ташкилӣ, иҷтимоию иқтисодӣ вобаста мебошад.

Имрӯз ба мо муяссар шуд, ки шуури ҷамъиятиро бедор кунем, ҳолати бепарвоӣ ва бегонагиро бартараф намоем. Акнун масъала ин тавр меистад: ин шуури бедоршуда бо кадом роҳ инкишоф меёбад, афкори ҷамъиятӣ дар кадом самт ривоҷ хоҳад ёфт.

Ё он ба бозсозӣ хизмат карда, бо роҳи тарафт зиёд кардани ҷидду ҷаҳди конструктивии бунёдкорона, бо роҳи меҳнату масъулиятшиносӣ, бо роҳи ҳақиқатан ҳам нав сохтани ҷамъияти социалистӣ меравад?

Ё аз мураккабию ғайриодатӣ будани вазифаҳои нав ба ваҳм афтода, асири эҳсосу хаёлҳои хом шуда, ба ташаббусҳои зоҳиран ҷозибанок, ба маъракабозиҳо фирефта мешавад?

Ё аз ҳаёт ғусса хӯрда, боз ба хоби ғафлат меравад, ки ин ба табъи ҳамаи тарафдорони замонҳои касодӣ мефорид?

Равшан аст, ки роҳи прогресс фақат якто шуда метавонад — ин роҳи бозсозӣ, роҳи навсозист. Партия ҳамаи имкониятҳоро истифода мебарад, то ки шуури ҷамъиятӣ дар асоси вусъати демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ ташаккул ёфта, ба бунёдкорӣ нигаронда шуда бошад. **(Чапакзанӣ).**

Навсозӣ ба кафолат, ба муҳофизат эҳтиёҷ дорад. Чунин кафолатро бо роҳи татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодӣ, ислоҳоти системаи сиёсӣ ва ҳам дар соҳаи шуури ҷамъиятӣ, ҳаёти маънавию идеологӣ муҳайё ва мустаҳкам кардан лозим аст.

Ҷои баҳс нест, ки солҳои охир бисёр фактҳои ранҷовар ва ҳатто фоҷиавӣ, чунон фактҳое баён шуданд, ки боиси дарду алам, афсӯсу норозигӣ шуда метавонанд. Надонистану хабар надоштан аз ин фактҳо, албатта, беташвиштар аст. Вале аз чунин муносибат шуурнокии революционӣ, мавқеи гражданӣ, мардонагӣ ва масъулиятшиносии олии инсон барнамеояд, ҳол он ки онҳо барои муваффақияти бозсозӣ хеле заруранд. Маҳз бинобар ҳамин ҳам партия роҳи аз нуқтаи назари танқидӣ мулоҳиза кардани гузашта, барқарор намудани ҳақиқати таърихӣ, сафед кардани онҳоеро далерона пеш гирифт, ки қурбони гуноҳҳои ноодилонаи сиёсӣ ва рафтори ғайриқонунӣ шудаанд. Ин корро давом додан лозим аст.

Набояд саволе бошад, ки аз ҷавоби он гардан тофтан лозим бошад, набояд шубҳае бошад, ки аз он сарфи назар кардан мумкин бошад. Сухан аз шарафу виҷдони партиявии мо, аз қадру қимати интеллектуалии партияи Ленин меравад.

Роҳи ёфтани ҳақиқат осон нест, вале партияе, ки ҳаловати идеологиро парастида, ҳақиқатро дар дасти худ мепиндорад ва барои расидан ба он ҳар рӯз накӯшида онро фақат аз сандуқ баровардани меша-

вад, чунин партия обрўи маънавию ахлоқии худ, характери революционӣ ва қобилияти пешоҳанги сиёсии ҷамъият шуданро аз даст хоҳад дод.

Ба шуури ҷамъиятии мо, ба одами советӣ бисьёр фазилатҳои наҷиб хосанд. Ин ҳамин тавр аст. Бо вуҷуди ҳамин мо имрўз масъалаи зарурати мунтазам парваридани ташаббус, мустақилӣ, шавқу завқи навҷўӣ ва талаботро ба он ба миён мегузорем. Бе ин ба марраҳои нави бозсозӣ расидан маҳол аст. Ин фазилатҳоро фақат бо роҳи такья кардан ба шаклҳои демократии ҳаёти ҷамъият парваридан мумкин аст.

Бозсозӣ ошкорбаёниро ба мадди пеши ҳаёт гузошт. Ошкорбаёнӣ дар шаклҳои гуногун — дар кори ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, дар маҷлису митингҳо, конференцияҳои илмию эҷодӣ, ҷамъомадҳои гражданинҳо зоҳир мешавад. Имрўз воситаҳои ахбори оммавӣ минбари тавонои афкори ҷамъиятианд. Онҳо барои барқарор шудани ҳақиқати таърихӣ ва адолат, танқиди камбудиҳо ва норасоиҳо, интишори таҷрибаи бозсозӣ, ба тарзи нав, эҷодкорона ва устуворона фикру амал карда тавонистани мардум кори зиёде ба ҷо овардаанд.

Вале ҳозир боз ҳам пеш рафтан лозим аст. Ба мо ҳолати нави матбуоти партиявӣ, сифати нави роли маърифатбахши сиёсӣ ва ташкилотчигии он лозим аст. Ҳозир матбуоти мо бояд танқиди ҳамаи он чиро, ки ба вусъати бозсозӣ халал мерасонад, суст накарда, процессҳоро чуқур дарк намояд, диалектикаи мураккаб, тазоди ташаккули ҷамъияти навро дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт таҳлил кунад. Барои ин ҳам дониш, ҳам кордонию салоҳият, ҳам масъулиятшиносии зиёд лозим аст. Матбуот ин вазифаро фақат ба шарофати ҷалб намудани доираи васеи аҳли ҷамъият, интишори таҷрибаи саркорони ҳақиқии бозсозӣ иҷро карда метавонад.

Имрўз касеро бовар кунондан лозим нест, ки бе ошкорбаёнӣ навсозӣ ҳам намешавад. Агар ошкорбаёнӣ намебуд, мо дар муддати кўтоҳ чунин кори азими таҳлили сабаби ҳодисаҳои манфӣ, роҳҳои бартараф намудани онҳоро буд карда, дар ҷамъият муҳити нави маънавию сиёсӣ муҳайё карда, идеяҳои бозсозиро ба мадди аввал гузошта наметавонистем.

Ошкорбаёнӣ плюрализми ақидаҳоро аз рўи ҳар масъалаи сиёсати дохилӣ ва байналхалқӣ, озодона қиёс кардани нуқтаҳои назари гуногун, мубоҳисаро тақозо менамояд. Ошкорбаёнӣ фақат ба ҳамин шарт роли ҷамъиятии худро иҷро карда, ба манфиати халқ ва социализм хизмат карда метавонад.

Вале ошкорбаёнӣ ҳам мисли ҳар кадом зуҳуроти демократия ҳисси олии масъулиятро талаб мекунад. Ошкорбаёнӣ ба даъвои монополияи ақида, ба ҷои як догма талқин кардани догмаи дигаре мухолиф аст, ки аз онҳо мо даст мекашем, бо ифодаи манфиати гурўҳҳо ва алалхусус ба таҳрифи фактҳо ва ба қасосгирӣ мухолиф аст. **(Чапакзанӣ).** Аз имконияти ба танқид моҳиятан ҷавоб гардондан маҳрум сохтани одамоне, ки дучори танқид шудаанд, рафтори бағоят зиддидемократист. Ин чи хел ошкорбаёнӣ будааст! Агар мубоҳиса, маҷлис, саҳифаҳои матбуот, экрани телевизион барои ҷанҷолу хархаша, барои дашномдиҳӣ ва бадномкунӣ истифода мешуда бошад, ин тамоман норавост. **(Чапакзанӣ).**

Дар баробари ҳамин, рафиқон, фактҳои буғӣ кардан ва ҳатто қасос гирифтан барои танқид то ҳол ҷой доранд ва дар ин бора дар конференция рўирост гуфтан лозим аст. Мо ин ҳолатро ҳам дар ташкилотҳои партиявӣ, ҳам дар коллективҳои меҳнатӣ, ҳам дар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҳам дар аппарати идоракунӣ, ҳам дар муносибат ба воситаҳои ахбори оммавӣ мебинем. Дар баъзе мавридҳо фаъолият ва оштинопазирии одамони советӣ дар роҳи фош кардани камбудиҳои конкретӣ, мубориза онҳо ба муқобили кўҳнапарастӣ ва бемасъулиятӣ, ба муқобили суиистифодаи мансабдорон боиси хашму ғазаб ва акси

амал мегардад. Мо боз мебинем, ки онҳо чӣ тавр дағалона муомила мекунанд ва ҳатто одамонеро, ки ба ҳифзи ҳақиқат бархостаанд, таъқиб менамоянд. Ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ва комитетҳои партиявӣ бояд танқид ва худтанқидро инкишоф диҳанд, нуқтаи назари принципӣ дошта бошанд.

Вақте мо, рафиқон, аз боби тарбияи маданияти сиёсӣ, тамаддуни муносибатҳои инсонӣ сухан меронем, воситаҳои ахбори оммавии мо дар ин бобат аз ҷумла бо ибрати худ роли бузург бозида метавонанд.

Дар аснои тайёр кардани резолюцияи конференция дар бораи ошкорбаёнӣ шояд ҳамаи инро дар назар доштан лозим бошад.

Дар бораи боз як ҷиҳати идеологии фаъолияти сиёсии партия дар марҳалаи ҳозираи бозсозӣ сухан рондан мехоҳам. Ҳозир дар рафти барқарор шудани ҳақиқат ва адолат, даст кашидан аз тамоми он чи ки идеология ва амалияи социалистиро хароб мекард, дар рафти вайрон кардани қолабу догмаҳо баъзеҳо даъво менамоянд, ки гӯё ин футур овардан ба принципҳо ва асосҳои социализм, бадном кардани таърихи вай бошад. Ба ин фикр розӣ шудан мумкин нест, рафиқон. Мутлақо мумкин нест! **(Чапакзанӣ).** Мо ҳақ надорем роҳ диҳем, ки бозсозӣ ба сангҳои догматизм ва консерватизм, ба хурофоту даъвоҳои шахсии баъзеҳо пешпо хӯрад. Сухан аз тақдири мамлакат, аз тақдири социализм меравад. Мо ҷиддияти вазъиятро бояд ба онҳое фаҳмонда диҳем, ки вазъиятро ҳанӯз дарк накардаанд. Дар ин масъалаи барои ҳамаамон муҳим муросокорӣ буда наметавонад. **(Чапакзанӣ).**

Дар ин ҷо, дар конференция кушоду равшан гуфтан мехоҳам, ки мо сарватҳои ҳақиқатан социалистиро минбаъд ҳам инкишоф дода, он чиро ки назарияи революционӣ ва симои социализмро таҳриф мекард, қатъиян бартараф менамоем.

Дар айни авҷи мубоҳиса ва талоши фикру ақидаҳо як ҳолати муҳими илҳомбахш аён гашт. Ин ҳолат баъди озмоишҳои сершумор, воқеаҳои фоҷиавӣ дурустии ҳамон қарордоди таърихиро исбот менамояд, ки халқи мо соли 1917 социализмро пеш гирифт. **(Чапакзанӣ).**

Худатон бинед: акнун ҳар кас метавонад фикру хоҳиши худро бигӯяд. Ин гуногунии фикру ақида ва эҳсосот дар ҳаёти ҷамъиятӣ дар миқёси беҳамто ва дар шаклҳои мухталиф ифода мееёбад. Пас чӣ воқеа рӯй додааст? Мо бе ҳеҷ маккорӣ ва бе ҳеҷ таърифу тавсиф гуфта метавонем, ки дар ин давра фикру мулоҳизаҳои шадид ва танқидӣ баён шуда, халқи советӣ дар рафти бозсозӣ ба тарафдории социализм бори дигар қатъиян овоз дод. **(Чапакзанӣ).**

Оре, мо аз ҳамаи он чи ки социализмро солҳои 30-юм таҳриф карда, солҳои 70-ум боиси касодии он шудааст, даст мекашем. Вале мо чунон социализмеро мехоҳем, ки аз пасмондаю таҳрифоти давраҳои гузашта холис буда, дар баробари ҳамин ворисӣ тамоми чизҳои беҳтарине бошад, ки афкори эҷодии асосгузорони таълимоти мо тавлид карда, бо меҳнату ғайрати халқ дар ҳаёт таҷассум ёфта, орзую умеди вайро инъикос менамояд. Мо социализмеро мехоҳем, ки тамоми таҷрибаи пешқадами тараққиёти ҷаҳониро касб карда, пурра ба комьёбиҳои прогресси инсонӣ такья мекарда бошад.

Албатта, симои конкретии ояндаро, ки мо ба воситаи бозсозӣ ба он мекӯшем, имрӯз муфассал тасвир кардан маҳол аст. Вале ҷиҳату хусусиятҳои асосии он чиро ки мо ҳолати сифатан нави ҷамъият меномем, ифода кардан мумкин ва лозим аст.

Мумкин аст, зеро самту тамоюлҳои асосии дигаргунсозиҳои ҷамъиятӣ аз ҳозир зоҳир шудаанд. Лозим аст, зеро ғайр аз танқиди камбудиҳои ошкоршуда, ғайр аз дарки он чи ки мо аз он бояд даст кашем, талабот ба ниятҳои конструктивию мусбӣ низ ба ҳамон андоза зиёд аст, ки роҳу воситаҳои ба мақсаду идеалҳои ниҳоии социализм наздик шудани амалияро муайян мекарда бошанд.

Мо социализмро сохти инсондӯстии ҳақиқию реалие медонем, ки дар он инсон «меъёри ҳама чиз» аст. Тамоми тараққиёти ҷамъият аз иқтисодиёташ сар карда, то соҳаи маънавию идеологӣ ба қонеъ кардани талаботи инсон, ба инкишофи ҳамаҷонибаи вай нигардонда шудааст. Зимнан бояд гуфт, ки ҳамаи ин бо меҳнат, эҷодиёт, ғайрати худи одамон муяссар мешавад.

Мо социализмро чун сохти иқтисодиёти самарабахшу босуръат тараққиёбандае медонем, ки ба беҳтарин комьёбиҳои пешрафти илмию техникӣ такья карда, дараҷаи баландтарини ҳосилнокии меҳнатро таъмин менамояд; сохти иқтисодиёте медонем, ки бевосита ба қонеъ кардани талаботи ҷамъият тобеъ буда, ба ин талабот мувофиқ мешуда бошад. Шаклҳои гуногуни моликияти ҷамъиятӣ ва шахсӣ, шаклҳои гуногуни ташкили истеҳсолот, ки дар сурати он меҳнаткашон ба таври реалӣ соҳиби истеҳсолот мебошанд, асоси чунин иқтисодиёт буда, алоқаи бевоситаи музд ва натиҷаҳои меҳнат таъмин мегардад. Дар идоракунии плании иқтисодиёт ба ҳам узван пайвастани роли марказ дар ҳалли масъалаҳои структурӣ ва мустақилии ҳамаҷонибаи воҳидҳои истеҳсолӣ чун молистеҳсолкунандагоне ба асос гирифта мешавад, ки дар заминаи ҳисоби хоҷагӣ ва мустақилӣ амал карда, барои қонеъ кардани талаботи бозор мол мебароранд.

Мо социализмро сохти адолати иҷтимоие медонем, ки кафолати иҷтимоии талаботи ҳаётан муҳими инсонро ба меҳнат, ҳифзи саломатӣ, маориф, манзил, таъминоти иҷтимоиро бо татбиқи собитқадамонаи принципи тақсимот мувофиқи меҳнат, решакан кардани ҳар шакли баробарҳақдиҳӣ ва муфтхӯрии иҷтимоиро ба ҳам мепайваста бошад. Ин ҷамъиятест, ки дар он қобилияти инсон, меҳнати самарабахш, маҳорат ва истеъдоди вай аз ҳама бештар қадр карда, сазовори мукофоти моддӣ ва маънавӣ дониста мешавад.

Мо социализмро сохти маданият ва ахлоқаш олӣ медонем. Вай вориси беҳтарин комьёбиҳои инкишофи маънавии инсоният, таҷрибаи фаровони маънавии инсоният буда, ин комьёбҳоро афзун мегардонад. Ин ҷамъятест, ки ҳаёти аҳли меҳнаташ мукаммал ва аз ҷиҳати моддию маънавӣ ғанӣ буда, туфайлихӯрӣ, безавқӣ ва пастии маданиятро рад менамояд. Мафҳуми дараҷаи баланди маданият, маданияти экологии ҷамъият, эҳтиёт кардан ва оқилона истифода бурдани муҳити табиии ҳаёт ва фаъолияти истеҳсолии мардум, ҳифз кардан ва афзун гардондани сарватҳои табиатро ҳам дар бар мегирад.

Мо социализмро сохти ҳокимияти ҳақиқии халқ медонем, ки дар он ба ҳамаи меҳнаткашон барои ифодаи талабот ва шавқу завқ, барои иштирок дар идоракунии процессҳои ҷамъиятӣ имконияти комил муҳайё карда, ҳолати аз ҳокимият дур будани инсон бартараф мегардад. Ин ҷамъияти худидораи социалистии халқ, демократизми комил ва собитқадами идоракунии иқтисодиёт, процессҳои иҷтимоӣ, қонуният, кушодагӯӣ ва ошкорбаёнист.

Мо социализмро сохти баробарҳуқуқии комили тамоми миллату халқҳо, нашъунамои иҷтимоию маънавӣ ва ҳамдигарро ғанӣ гардондани онҳо медонем, ки дар он ҳар гуна зуҳуроти кинаю адовати байни миллатҳо, хурофоти миллатчигӣ ва шовинистӣ ҷой надорад ва дар он интернационализму бародарии халқҳо тантана мекунад.

Ниҳоят, мо социализмро сохте медонем, ки ба табиату манфиатҳои вай саъю кӯшиш ба сулҳу осоиш, ба пойдор шудани ҳамкорӣ бо мамлакатҳои бародарии социалистӣ, ба ташкили муносибатҳои мӯътадилу мутамаддини байни ҳамаи халқу давлатҳо дар асоси принципҳои демократии баробарҳуқуқӣ, дахолат накардан ба корҳои ҳамдигар, эътирофи ҳуқуқи соҳибихтиёрии халқҳо ба муайян кардани тақдирашон узван хос мебошад.

Вақте мо аз ҳолати сифатан нави ҷамъиятамон чун зинаи муҳими

пешрафти сӯи коммунизм гап мезанем, маҳз ҳамин симои демократию инсондӯстонаи социализмро дар назар дорем.

Солҳои минбаъда оянданм мамлакати мо, тақдири сохти советиро муайян мекунанд. Барои мо ин оянда тавре мешавад, ки мо онро буньёд хоҳем кард. Ин ояндаро худи мо буньёд мекунем ва касе аз ҷониби мо ё ба ҷои мо буньёд намекунад. Масъала ҳамин тавр аст ва ба он мо бояд рӯирост ҷавоб диҳем. Мо ба ин масъала бояд кушоду равшан ва аниқ ҷавоб диҳем. Дар ин асно аз қиёси поквиҷдононаи он чиро ки мехоҳем ва он чи ки дар ҳақиқат вуҷуд дорад, аз қиёси қавлу амал, аз қиёси тасаввурҳои субъективӣ ва воқеияти объективӣ гардан тофтанӣ нашавем.

Халқи советӣ пешомади равшанро мехоҳад. Вай демократияи пурраю комил, қонунияти мукаммалро мехоҳад. Вай мехоҳад, ки ҳамаи масъалаҳо — ҳам масъалаҳои калон ва ҳам масъалаҳои хурд ошкоро баён шаванд. Халқи советӣ дар муносибатҳо бародарию рафоқатро мехоҳад. Вай мехоҳад, ки меҳнатдӯстӣ ва истеъдод, адои садоқатмандонаи кор ва вазифаи ҷамъиятӣ эҳтиром карда шавад. Ба мо хаёлҳои хоми иҷтимоӣ не, балки мақсаду ниятҳои аниқ, меъёри объективии социалистӣ дар ҳамаи марҳалаҳои дигаргунӣ лозиманд, то ки тамоюли тараққиёти ҷамъиятӣ равшан намоён буда, корҳои ҷории ҳаррӯза ва намоишкорӣ пеши ин тамоюлҳои тараққиёти ҷамъиятиро банд накунад ва ҳол он ки дар гузашта на як бору ду бор ҳамин тавр шудааст.

Мо ба қобили ҳаёт будани таълимоти марксистӣ-ленинӣ мӯътақидем, ки имконияти сохтмони ҷамъияти адолати иҷтимоӣ, тамаддуни мардуми озоду баробарҳуқуқро илман асоснок кардааст. Мо дар рафти бозсозии революционӣ ҳамин таълимотро дастури амал қарор додаем. Мо дар марҳалаи нави муҳимтарини он ҳам, ки конференцияи партиявии мо муҳайё менамояд, маҳз ҳамин тавр амал хоҳем кард! **(Чапакзанӣ).**

Рафиқон! Дар охири маърӯза аз мубоҳисае чанд сухан гуфтан мехостам, ки пеш аз конференция шуда гузашту он баъди чоп шудани Тезисҳои КМ махсусан авҷ гирифт.

Дар партияи мо ва дар ҷамъияти мо кайҳо боз чунин мубоҳисаи ҳамаҷонибаю шавқовар ва самарабахш нашуда буд, ки дар рафти он фикрҳои аҷоиб, тавсияҳои сершумор баён шуда, ақидаҳо ба ҳам муқобил гузошта мешуда бошанд. Аслан масъалаҳои асосии бозсозӣ, демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ва дохилипартиявӣ дар маркази ин мубоҳиса қарор гирифта буданд. Сухан амалан аз як чиз мерафт: чи бояд кард, ки демократиконии ҳаёт беҳтар шавад.

Рӯирост гуфтан мумкин аст: тавсияю идеяҳое, ки Комитети Марказӣ ба конференция пешкаш кард, зодаи афкори коллективонаи партия, тамоми халқ мебошанд.

Мақсади мо ҳамин аст, ки демократия бештар бошад, социализм бештар бошад, ҳаёти аҳли меҳнат беҳтар шавад, мамлакат мӯҳташаму беҳбуд бошад.

Мо дар ин рӯзҳо кореро, ки дар роҳи расидан ба ин мақсадҳо иҷро мешавад, ҷамъбаст карда, ҳуҷҷатҳои дорои аҳамияти бузургеро қабул намоем, ки ба бозсозӣ қувваи нав бахшида, онро нобозгард мегардонад. Меъёри масъулияти ҳар вакил, тамоми конференцияи моро дар назди партия ва халқи советӣ маҳз ҳамин ҳолат муайян менамояд. **(Чапакзании бардавом).**

# РЕЗОЛЮЦИЯҲОИ

## Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС

## Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ

1. Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёвро «Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ», ҳамчунин натиҷаҳои асосии нимаи якуми панҷсолаи дувоздаҳумро муҳокима карда, қайд мекунад: роҳи стратегии навсозии ҳамаҷонибаю революционии ҷамъияти советӣ ва тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, ки партия дар Пленуми апрелии (соли 1985) КМ ва дар съезди XXVII КПСС муайян намуд, бемайлон амалӣ гардонда мешавад. Ба кризиси иқтисодӣ ва иҷтимоию сиёсӣ лағжидани мамлакат боздошта шуд.

Таҳти таъсири идея ва корҳои бозсозӣ ҷамъият муттаҳид мегардад, ғайрати эҷодии синфи коргар, деҳқонон, интеллигенция равнақ меёбад. Одамон ба бозсозӣ бовар карданд ва барои равнақи он, барои хусусияти бебозгашт касб намудани дигаргуниҳои революционӣ ҷидду ҷаҳд мекунанд.

Демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ муҳити идеявию сиёсӣ ва ҷамъиятиро ба куллӣ тағьир доданд.

Процесси солим гардондани иқтисодиёти мамлакат, роҳи қонеъ намудани талаботи асосии мардумро пеш гирифтани он сар шуд. Усулҳои нави хоҷагидорӣ равнақ меёбанд. Мувофиқи Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ иттиҳодияю корхонаҳо ба ҳисоби хоҷагӣ ва худхароҷотбарорӣ гузаронда мешаванд.

Қонун дар бораи кооперация тартиб дода, ҳамаҷониба муҳокима ва қабул карда шуд. Шаклҳои нави прогрессивии муносибатҳои меҳнатии дохилии истеҳсолӣ дар асоси пудрат ва иҷора, ҳамчунин фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ дар ҳаёт ҷорӣ мешаванд. Бозсозии структураҳои ташкилии идоракунӣ, ки мақсад аз он муҳайё намудани шароити мусоид барои хоҷагидории самарабахши звеноҳои поёнии иқтисодиёт аст, давом дорад.

Кори бо ташаббуси партия саршуда имкон дод, ки боз ҳам афзудани даромади реалии меҳнаткашон таъмин карда шавад. Тадбирҳои амалии бештар баровардани маҳсулоти озуқа ва воситаҳои мавриди истеъмол, равнақи манзилсозӣ амалӣ гардонда, ислоҳоти маориф ва нигаҳдории тандурустӣ ҷорӣ карда мешавад. Ҳаёти маънавӣ омили тавонои прогресси мамлакат мегардад.

Дар боби дарки нави хусусияти тараққиёти ҷаҳони имрӯза, навсозии сиёсати берунӣ ва ба он бахшидани динамизм кори бисьёр анҷом ёфт.

Ҳамин тариқ, бозсозӣ беш аз пеш дар ҳаёти ҷамъияти советӣ ҷорӣ гардида, ба он таъсири рӯзафзуни дигарсозанда мебахшад.

Баробари ин конференция таъкид мекунад, ки процессҳои бозсозӣ дар вазъияти пурихтилоф мураккабу душвор ва бархӯрди кӯҳнаву нав ҷараён дорад. Бо вуҷуди тамоюлҳои мусбат ва натиҷаҳои аввалин, дар тараққиёти соҳаи иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ дигаргунии куллӣ сурат нагирифтааст. Механизми мамоният ҳанӯз пурра бартараф нагардидааст ва ба механизми суръатфизоӣ иваз нашудааст. Иқтисодиёт аз бисьёр ҷиҳат бо роҳи экстенсивӣ пеш меравад. Фишори ҳаҷман ва микдоран зиёд кардани маҳсулот аз байн нарафтааст.

Структураи иқтисодиёт асосан серхарҷ аст. Прогресси илму техника суст вусъат меёбад. Плани зиёд кардани даромади миллӣ ва сарфаи ресурсҳо иҷро намешавад. Сифати маҳсулот чунон ки бояду шояд беҳтар нагардидааст, вазъи молиявии мамлакат ҳамоно мураккаб мебошад. Аҳолӣ бо озуқа ва моли мавриди истеъмол ба андозаи лозима таъмин карда намешавад. Талаботи аҳолӣ ба хизмат қонеъ намегардад. Проблемаи манзил ҳанӯз ҳам ҷиддист.

Баробари демократиконии ҷамъият ислоҳоти куллии иқтисодӣ заминаи тамоми бозсозии мост. Ислоҳот акнун аз дигаргунсозиҳои системаи сиёсӣ баҳраи тоза мегирад, бояд асосан дар рафти панҷсолаи ҷорӣ анҷом ёбад. Дар навбати худ ҳам суръат ва ҳам муваффақияти навсозии пешбинишавандаи системаи сиёсӣ ба он вобаста аст, дар айни ҳол механизми нави ҷоришавандаи иқтисодӣ гоҳо аз он халалдор мешавад, ки дар идораҳои марказӣ қарорҳои дахлдори партия ва ҳукумат бояду шояд иҷро намешаванд. Баробарҳақдиҳӣ ва туфайлихӯрӣ садди ҷиддии тараққиёти интенсивии иқтисодиётанд. Дар боби муҳайё намудани шароити ҳамаҷониба барои васеъ паҳн шудани шаклҳои кооперативию пудратӣ ва иҷоравии хоҷагидорӣ ба сусткорӣ роҳ дода мешавад.

Процессҳои бозсозиро мероси гарони замони карахтӣ халалдор мекунад. Вале сабаби суст амалӣ шудани ин дигаргунсозиҳо на фақат ҳамин чиз аст, аз бисьёр ҷиҳат ин оқибати камбудиҳои кори ҳозираи органҳои партиявию давлатӣ, хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ аст.

Дар роҳи иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, Пленумҳои январӣ ва июнии (соли 1987) КМ КПСС бояду шояд ҷидду ҷаҳд карда намешавад. Усулҳои нави демократии роҳбарӣ, ростқавлӣ ва ошкорбаёнӣ ба худ бо азоб роҳ мекушоянд, ба кӯҳнапарастӣ ва сустӣ, коҳилии тафаккур ва рафтор дучор меоянд. Дар звеноҳои гуногуни ҷамъият, аз ҷумла дар коллективҳои меҳнатӣ худи муносибат ба меҳнат, ба кор бояду шояд тағьир наёфтааст, поквиҷдонона иҷро кардани вазифаҳои худ ҳанӯз норма нагардидааст. Дараҷаи интизоми меҳнат ба талаби бозсозӣ мувофиқат намекунад. Ҳамаи ин ба натиҷаҳои ниҳоии кор таъсир мерасонад.

Дар тамоми звеноҳои фаъолияти ҷамъиятӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ ҳанӯз бисьёр коркуноне ҳастанд, ки аз усулҳои фармондиҳию маъмурӣ даст кашидан намехоҳанд ва ё наметавонанд. Онҳо тамоми чизи навро бе майлу рағбат қабул мекунанд, одамоне ҳам кам нестанд, ки аз миқьёсу умқи бозсозӣ метарсанд, дар нимароҳ мондан, мазмуну мундариҷаи революционии бозсозиро бо тадбирҳои нимкора маҳдуд кардан мехоҳанд. Дар айни ҳол кӯшишҳои ба тарзи сунъӣ тезондани рафти воқеаҳо, ҷаҳидан аз марҳалаҳо дучор меоянд. Заминаи объективӣ ва дараҷаи шуури ҷамъиятиро дуруст насанҷида, даъватҳое ба гӯш мерасанд, ки тамоми корҳо дар як он ба ҷо оварда шаванд.

Конференция ба мақсади рафъи усулҳои бюрократии идоракунӣ, ки хоси системаи маъмурию фармондиҳианд, роҳи дигаргунсозии функцияҳо ва услуби кори вазоратҳо ва дигар идораҳои марказӣ, барҳам додани звеноҳои зиёдатӣ ва ба органҳои маҳаллӣ додани ҳуқуқи он-

ҳо, комилан ихтисор намудани аппарат ва баланд бардоштани ихтисоси кадрҳои онро қатъиян тарафдорӣ мекунад. Ин корро беасос муддати дуру дароз кашол додан мумкин нест.

Фаъолияти бисьёр ташкилотҳои партиявӣ аз вазифаҳои бозсозӣ қафо мемонад. Онҳо сабабҳои халалдор шудани корро сари вақт ва дуруст таҳлил карда натавонистанд, интизориро пеша мекунанд, дар мубориза бар зидди кӯҳна ва зуд ҷорӣ намудани шаклу усулҳои нави фаъолият ғайрат нишон намедиҳанд.

Ҳамаи ин бар он шаҳодат медиҳад, ки бозсозӣ ба вусъати минбаъда, ба кафолатҳои боэътимоди бебозгашт шудани он эҳтиёҷ дорад. Конференция қайд мекунад, ки бозсозӣ ягона роҳи имконпазири мустаҳкам намудан ва тараққӣ додани социализм, роҳи ҳалли проблемаҳои муҳими тараққиёти ҷамъият ба манфиати халқ мебошад. Бо тамкин ва имконияти ҳар яки ин марҳаларо реалистона истифода бурда, бо ин роҳ устуворона ва қатъӣ пеш рафтан лозим.

Конференция чунин мешуморад, ки ҳозир ислоҳоти куллии системаи сиёсӣ ба мадди аввал гузошта мешавад. Маҳз он бояд барои риваҷи бозсозӣ дар тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ имкониятҳои нав муҳайё кунад ва барои бебозгаштии он кафолат диҳад.

2. Тезондани ҳалли проблемаҳои куллии некӯаҳволии халқ муҳимтарин вазифаи соҳаи иҷтимоию иқтисодист.

Пеш аз ҳама ба он комьёб бояд шуд, ки мамлакат бо озуқа хеле беҳтар таъмин гардад. Ин масъалаи калони иҷтимоию сиёсӣ аст. Роҳи кӯтоҳи ҳалли он ҳамаҷониба ошкор намудани иқтидори колхозу совхозҳо дар асоси равнақи шаклҳои гуногуни пудрат ва иҷора, барпо намудани шабакаи васеи кооперативҳо чӣ дар доираи хоҷагиҳои ҳозира ва чӣ дар робитаи мутақобила бо дигар корхонаю соҳаҳои иқтисодӣ аст. Дар боби беҳтар кардани кашондан, коркард, сариштa намудан ва фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ тадбирҳои таъхирнопазир андешидан, маблағеро, ки барои нав кардани техника ва сохтани корхонаҳои ин соҳаҳо ҷудо карда шудааст, самарабахш истифода бурдан зарур аст.

Конференция чунин мешуморад, ки ҳозир дар мамлакат шароити зарурии ба ин принципҳои нави хоҷагидорӣ саросар гузаштани колхозу совхозҳо пухта расидааст, аз ин рӯ, тамоми монеаҳое, ки ҳам дар маҳалҳо ва ҳам дар марказ ба ин кор халал мерасонанд, бояд рафъ карда шаванд. Барои иҷрои ин вазифа бевосита ба зиммаи роҳбарону мутахассисони колхозу совхозҳо, коммунистони деҳот, Советҳои депутатҳои халқӣ масъулияти махсус гузошта мешавад.

Ҳама гуна кӯшиши фармондиҳӣ ба колхозу совхозҳо бояд фавран бас карда шавад. Онҳо қодиранд, ки масъалаҳои фаъолияти дохилии хоҷагидориро мустақилона ҳал, шаклҳои равобити байнихоҷагӣ ва хизматрасонии иқтисодиро худашон муайян кунанд. Ободонии иҷтимоии деҳот, беҳтар намудани шароити меҳнат ва зиндагӣ дар деҳот, бо ресурсҳои зарурии моддӣ ва техникӣ таъмин кардани он масъалаҳои куллии сиёсати ҳозираи аграрӣ мебошанд. Моҳияти сиёсати аграрӣ дар он аст, ки мувозанаи иҷтимоию иқтисодии шаҳру деҳот барқарор карда, муносибатҳои истеҳсолии худи хоҷагии қишлоқ тағьир дода шаванд.

Имкониятҳои механизми нави хоҷагидориро истифода бурда, зудтар бозорро бо моли гуногун ва ҳар навъ хизматрасонӣ таъмин намуда, кори бештар баровардани моли мавриди истеъмоли халқро дар ҳама ҷо вусъат додан зарур аст. Ба куллӣ нав кардани техникаи саноати сабук ва дигар соҳаҳое, ки моли сермасриф мебароранд, талаб карда мешавад.

Ресурсҳои маҳаллӣ, имкониятҳои ҳаракати кооперативӣ ва фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ бояд ҳамаҷониба истифода гарданд. Со-

ветҳои маҳаллӣ, коллективҳои меҳнатиро ба бештар баровардани мол, барои қонеъ намудани талаботи аҳолии минтақа иёдтар манфиатдор бояд кард.

Конференция тадбирҳои хеле ҳам зиёд намудани ҳаҷм, суръат ва беҳтар кардани сифати манзилсозиро, ки мақсад аз ин иҷрои вазифаи ба миёнгузоштаи съезди XXVII КПСС — вазифаи то соли духазорум амалан бо квартираи алоҳида ва ё ҳавлӣ таъмин кардани ҳар оила мебошад, маъқул мешуморад. Конференция қайд мекунад, ки вусъати миқёси манзилсозии давлатию кооперативӣ ва индивидуалӣ, ташаббуси коллективҳои меҳнатӣ, Советҳои маҳаллиро дар ин кор суст будани индустрияи бинокорӣ ва пеш аз ҳама нарасидани масолеҳи бинокорӣ, хеле ҳам камӣ кардани мошинҳо ва таҷҳизоти махсус халалдор мекунад. Конференция изҳори ақида мекунад, ки ин масъалаҳоро органҳои ҳукуматии СССР ва республикаҳои иттифоқӣ бечунучаро ҳал кунанд

Дар як вақт масъалаҳои дар ҳолати хуб нигоҳ доштани фонди манзил, таъмини назорати демократии тақсими квартираҳо, муқаррар намудани тартиботи одилонаро дар бобн супурдани хонапулӣ ҳамаҷониба мулоҳиза ва ҳал кардан лозим аст.

Конференция иҷрои бечунучарои программаҳои соҳаи нигаҳдории тандурустӣ ва муҳофизати муҳити зист, беҳтар намудани вазъи экологии мамлакатро вазифаи муҳим мешуморад. Асоси тамоми тадбирҳои ин соҳаҳоро бояд манфиати одамон, ориентацияи иҷтимоӣ ташкил диҳад. Самараи ин кор бояд аз ҳисоби ҷорӣ намудани усулҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва таъмини хизмати ҳозиразамони илмию инженерӣ хеле зиёд карда шавад.

Роҳи съезди XXVII КПСС барои ба масъалаи иҷтимоӣ бештар равона кардани иқтисодиёт бояд асоси сиёсати структурию инвестиционӣ, заминаи ибтидоии ташаккули суръат ва таносуби такрористеҳсолкунӣ гардад. Он бо сифати нави пешрафти иқтисодӣ, интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот, сарфаи ресурсҳо, тезондани прогресси илму техника, реконструкцияи мошинсозӣ ҳамаҷониба алоқаманд аст. Чунин роҳ бояд концепцияи панҷсолаи сенздаҳумро низ муайян кунад.

Ислоҳоти иқтисодиро ривоҷу равнақ дода, ташаккули механизми нави иқтисодиро анҷом додан, принципҳои ислоҳотро ба ҳар коллективи ибтидоии меҳнатӣ, ба ҳар коргар расондан зарур аст. Одамонро ба натиҷаҳои беҳтарини ниҳоӣ хеле ҳам ҳавасманд бояд намуд. Баробарҳақдиҳиро ба куллӣ решакан бояд кард. Принципи додани музди меҳнатро аз рӯи миқдор ва хусусан сифати он дар ҳама ҷо ҷасурона дастури амал намудан лозим. Ба чунин вазъият роҳ набояд дод, ки бад кор карда, музди зиёд гирифтан мумкин бошад.

Конференция қайд мекунад, ки тамоми вазифаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ фақат дар асоси меҳнати ҳалолу сермаҳсули одамони советӣ иҷро шуда метавонанд.

Дар давоми панҷсолаи ҷорӣ такмил додани механизми хоҷагӣ салоҳ дониста шавад: структураи ташкилии идоракунӣ дар марказ ва дар маҳалҳо ва системаи робитаи берунии иқтисодӣ аз нав сохта шавад. Роҳи гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот, иҷрои программаи беҳтар намудани вазъи молиявии хоҷагии халқ, аз ҷумла ба сомон овардани тартибот дар буҷет, системаи молияю кредит, фаъолияти банкҳо тезонда шавад. Баъди муҳокимаи умумихалқӣ ислоҳоти нархгузорӣ амалӣ гардонда, нархи яклухт, харид ва чакана тағйир дода шавад. Дар рафти татбиқи ислоҳоти нархи чакана принциперо ба асос гирифтан лозим аст, ки тағйири нарх набояд ба дараҷаи зиндагонии одамон ягон хел зиён расонад.

3. Бозсозии революционӣ бидуни равнақи ҳамаҷонибаи неруи ин-

теллектуалӣ, маънавии ҷамъият, прогресси илм ва техника, бидуни зиёд кардани ҳиссаи илмию техникии олимон ва инженерон, баланд бардоштани обрӯи онҳо ва беҳтар намудани шароити кор, бидуни савияи имрӯзаи тамоми системаи маориф ва баланд бардоштани маданияти умумию сиёсии халқ имконнопазир аст.

Конференция аҳамияти калони инкишофи интенсивии илмҳои фундаменталию амалӣ, ҳалли проблемаҳои ҷиддии дар амалия ҷорӣ кардани кашфиёту ихтироот, робитаи доимии илмро бо истеҳсолот таъкид мекунад. Шаклҳои нави ташкили ҳаёти илмӣ лозиманд. Бозсозии куллии илмҳои ҷамъиятшиносӣ бағоят зарур аст, ки онҳо бояд догматизмро пурра решакан кунанд ва алоқаро бо ҳаёт барқарор намоянд. Эҷодкорона ҳал кардани масъалаҳои муҳиму перспективии инкишофи социализм, проблемаҳои тараққиёти ҷаҳон, зиёд намудани самараи реалӣ барои сиёсат, барои ҷамъият вазифаи илмҳои ҷамъиятшиносист.

Конференция ба тарафдории демократиконии минбаъдаи соҳаи илм ва маданият, барпо кардан ва тараққӣ додани базаи моддии ин соҳа, ки ба талаби бозсозӣ мувофиқат намояд, изҳори ақида мекунад. Партия гуногунрангии ҷустуҷӯ ва дарки бадеии ҳақиқат, мусобиқа, навоварӣ ва идоматро тарафдорӣ карда, ба ғайратмандӣ, самарабахшӣ ва масъулияти олии ходимони илм, адабиёт ва санъат дар назди халқ умед мебандад.

Конференция ба афзоиши воситаҳои назариявии бозсозӣ, навсозии кори идеологӣ, аз қайди кӯҳнапарастӣ, гапфурӯшӣ ва қолабҳои кӯҳна баромадани он, ба мазмун ва оҳанги воқеияти ҳаёт мувофиқ намудани он, бо одамон доир ба масъалаҳои бароишон ҷолиб кушодадилона ва бевосита сӯҳбат карда тавонистан аҳамияти принципӣ медиҳад.

Тарбия намудан ва соҳиби маълумот гардондани насли ҷавон вазифаи масъулиятноки КПСС, тамоми ҷамъияти мост. Конференция талаб мекунад, ки ислоҳоти мактаби миёна ва олӣ собитқадамона ва босуръат амалӣ гардонда шавад. Ин ба мустаҳкам намудани базаи моддии мактабҳо ва аз ҳама муҳимаш ба роли муаллим, омӯзгор, мураббӣ дахл дорад.

Партия дар симои ҷавонон қувваи фаъолу ташаббускори бозсозиро мебинад. Конференция зарур мешуморад, ки нисбат ба насли наврас сиёсати қавию томи давлатиро пеш бурдан зарур аст. Ин сиёсат бояд шароите муҳайё созад, ки ба ҷавонон имкон диҳад, ҳарчи тезтар мустақил гарданд, қобилияташонро ҳамаҷониба нишон диҳанд ва мақсадҳои ҳаётии худро амалӣ гардонанд, ба он беҳтар тайёр шаванд, ки масъулияти иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавиро барои қисмати Ватан, барои қисмати социализм сари вақт ба зимма гиранд.

Конференция талаб мекунад, ки анъанаҳои ленинии роҳбарии партиявӣ ба комсомол пурра барқарор карда, мустақилияти ташкилии он, ҳуқуқи иштироки вай дар фаъолияти сиёсӣ ва муайян кардани сиёсат риоя карда, манфиати ҷавонон дар органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ муҳофизат карда шаванд. Комсомол барои кораш дар ҳаракати пионерӣ, ки мактаби аввалини гражданият ва маънавият аст, дар назди тамоми ҷамъият масъулияти махсус дорад.

Конференция ба зарурати ғайратмандона ҳал кардани проблемаҳое, ки бевосита ба манфиати занон дахл доранд, диққат ҷалб мекунад. Намояндагони занҳо бояд ба органҳои роҳбарикунанда аз поён то боло бештар пешбарӣ карда шаванд, роли онҳоро дар ҷамъият ва ҳаёти сиёсӣ зиёд намудан, обрӯ ва ҳуқуқи модаронро эҳтиёт кардан, барои вазифаҳои худро иҷро намудани модар шароит муҳайё сохтан, дар ҳаққи оилаҳои ҷавон бештар ғамхорӣ намудан зарур аст.

4. Конференция таклифҳои оид ба ислоҳоти системаи сиёсиро, ки

дар маърӯзаи М. С. Горбачёв баён ёфтаанд, маъқул мешуморад ва барои амалӣ гардидани онҳо изҳори ақида мекунад.

Фарқ кардани функцияҳои органҳои партиявию давлатӣ ва эҳьёи ҳокимияти комили Советҳо аз поён то боло аҳамияти асосӣ дорад.

Дар баробари ислоҳи системаи судӣ ва дигар муассисоте, ки муносибатҳои мутақобилаи давлат ва гражданинҳоро аз ҷиҳати юридикӣ ба танзим дароварда, муҳофизати ҳуқуқҳои сиёсию иқтисодӣ, иҷтимоию шахсии тамоми аъзоёни ҷамъиятро таъмин менамояд, он дар ниҳояти кор ба анҷом ёфтани сохтмони давлати социалистии ҳуқуқӣ равона карда шудааст, ки итоати ҳатмии ҳама чиз ва ҳама ба қонун принципи олии он хоҳад буд.

Конференция ба давлат табдил ёфтани ҳокимияти олиро, ки даъват кардани съездҳои депутатҳои халқии СССР-ро пешбинӣ мекунад, фаъолиятро дар заминаи доимии Совети дупалатавии олӣ, таъсиси мансаби раиси Совети Олӣ, имтиёзҳои худро ба таври демократӣ истифода бурдани онҳо, ҳамкории тамоми зинаҳои олии ҳокимият, аз ҷумла Совети Вазирони СССР-ро ки Конституция муайян мекунад, заминаи муҳимтарини самарабахш амал кардани системаи сиёсӣ мешуморад.

Конференция ба тарафдории дар рӯҳи бозсозӣ нав кардани фаъолияти ташкилоту иттиҳодияҳои ҷамъиятӣ, ташкилоту иттиҳодияҳои касабавию комсомолӣ, занон, ветеранҳо ва ғайра, иттифоқҳои эҷодӣ ва ба тарафдории зиёд намудани роли онҳо дар кори системаи сиёсӣ, ба амал баровардан ва мутобиқ намудани манфиати табақаҳои гуногуни аҳолӣ ба нафъи тамоми халқ изҳори ақида мекунад.

5. Конференция қайд мекунад, ки КПСС ташаббуси революциониро ба дасти худ гирифта, ҳолати ҷамъият ва худи партияро аз нигоҳи танқид объективона таҳлил карда, программаи бозсозиро ба миён гузошта, оммаи васеи халқро дар атрофи идеяҳои он мусаллаҳ намуда, кори амалии дигаргунсозии революционии муносибатҳои ҷамъиятиро ташкил кард. Ҳамин тариқ, Партияи Коммунистӣ бори дигар намоиш дод, ки вай мақсадҳои программавии ҷамъиятро дар худ таҷассум карда, ҳамчун пешоҳанги халқ ҷидду ҷаҳд мекунад.

Дар шароити фарқ намудани функцияҳои органҳои партиявию давлатӣ концепцияи ленинии партия ҳамчун пешоҳанги ҷамъият, ки ба таълимоти марксистӣ-ленинӣ такья намуда, масъалаҳои муҳимтарини тараққиёти мамлакатро аз ҷиҳати назариявӣ ҳал карда, ба муайян намудани идеологияи бозсозӣ машғул мегардад ва ба воситаи ин, ба воситаи кори ташкилотчигӣ дар байни омма вайро рӯҳу ғайрат бахшида, роҳи дурусти социалистии пешрафти тамоми ҷамъияти сермиллати моро нишон медиҳад, бояд ҳамаҷониба ва бо назардошти шароити имрӯза барқарор карда шавад. Партия сиёсати оид ба кадрҳоро пеш бурда, кадрҳоро ба воситаи механизмҳои демократии системаи дигаргунсозандаи сиёсӣ оқилона ҷой мегиронад. КПСС роҳи сиёсии худро бояд ба воситаи коммунистоне, ки дар органҳои давлатию хоҷагӣ, дар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва коллективҳои меҳнатӣ кор мекунанд, пеш барад. Партия дар доираи Конституция ва қонунҳои советӣ амал мекунад.

Иҷрои вазифаҳои барои мамлакат ва социализм қисматофарини бозсозӣ талаб мекунанд, ки роли роҳбаронаи партия зиёд карда, меъёри нави арзиши иҷрои ин роль аз тарафи партия ҷорӣ карда шавад.

КПСС минбаъд ба такрор шудани он чӣ, ки бо давраҳои шахспарастӣ ва карахтӣ алоқаманд аст ва онҳо ҷамъияти социалистиро комилан таҳриф намуда, инкишофи онро даҳсолаҳои тамом боздоштанд, ба қурбон шудани бисьёр одамон ва талафоти беҳисоби маънавию идеявӣ оварда расонданд, ҳаргиз роҳ намедиҳад.

6. Конференция фаъолияти байналхалқии КМ КПСС-ро, ки ба

тафаккури нави сиёсӣ, ба усулҳои нави ба сиёсати ҷаҳонӣ пайвастани мақсадҳои сулҳҷӯёнаи Иттифоқи Советӣ асос ёфтааст, маъқул мешуморад. Вай тасдиқ мекунад, ки фақат роҳи сиёсии яктарафа намудани ихтилофҳои тараққиёти ҷаҳон ва вазъияти пурихтилоф ба СССР имкон медиҳад, ки роли таърихиашро дар таъмини бақои умри инсоният ва прогресси минбаъдаи он иҷро кунад.

Аз ин нуқтаи назар конференция роҳи принципӣ ва тадбирҳои амалии таҳкими ҳамкории интернационалистиро бо мамлакатҳои социалистӣ, беҳдошти муносибатҳои Иттифоқи Советӣ ва Америка, вусъат гирифтани процесси умумиевропоӣ, равнақи равобити минтақаи Осиё ва уқьёнуси Ором, Америкаи Лотинӣ, Африка, равобити самарабахшро бо ҳаракати ҳамроҳнашавӣ, бо партияҳои гуногуни сиёсӣ ва ҷомеаи ҷаҳон ҳамаҷониба тақдир менамояд. Ҷидду ҷаҳдро ба тарафдории обрӯи Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида ва мувофиқи принципҳои мусолиҳаи миллӣ ва озодона интихоб кардани роҳи пешрафти худ бартараф намудани ихтилофҳои минтақавиро маъқул мешуморад.

Конференция муносибати роҳбарияти советиро ба проблемаи бо усули муколамаи кушодадилонаю конструктивӣ ва яроқпартоӣ бартараф кардани хавфи ҷанг, ки роҳи имзои шартномаи оид ба ракетаҳои миёнапарвозу кӯтоҳпарвоз, роҳи амалӣ гардидани гуфтушуниди доир ба яроқи ядроӣ, химиявӣ ва муқаррариро кушод, дуруст мешуморад.

Конференция қарори аз Афғонистон дар асоси созишномаҳои Женева баровардани қӯшун ва муносибатҳоро бо ин ҳамсояи мо ҳамчун давлати мустақил, бетараф, ҳамроҳнашуда пурра маъқул меёбад.

Фаъолияти сиёсати берунӣ бояд барои сохтмони осоишта, бозсозӣ истифода бурдани ресурсҳои мамлакат ҳиссаи калон гузорад ва бо демократиконии ҷамъият, аз ҷумла процесси қабули қарорҳо ва назорати иҷрои онҳо ҳамаҷониба алоқаманд бошад.

Тамоми сохтмони мудофиавӣ акнун бояд ҳам дар соҳаи техника, илми ҳарбӣ, ҳам дар соҳаи ҳайати Қувваҳои Мусаллаҳ асосан ба меъёри сифатӣ нигаронида шавад. Он амнияти боэътимоди Давлати Советӣ ва иттифоқчиёни онро кафолат дода, бояд қатъиян мувофиқи доктринаи мудофиавии мо пеш бурда шавад.

Бозсозӣ ба сиёсати беруние эҳтиёҷ дорад, ки моҳияти инсондӯстонаи онро айнан инъикос намуда, ба ҷамъияти советӣ роҳи васеи ҳамкории судбахш ва равобити гуногуни демократиро бо мамлакатҳои дигари ҷаҳон мекушояд.

Конференция роҳи КПСС-ро барои якдилии доимӣ бо муборизаи партияҳои коммунистию коргарӣ, тамоми қувваҳои ҷамъиятӣ барои сулҳ ва прогресси иҷтимоӣ, барои озодӣ ва демократия тасдиқ мекунад.

7. Конференция иродаи армияи 20 миллионаи коммунистон, манфиатҳои куллии халқи советиро ифода карда, изҳор мекунад: партия процесси бозсозии революциониро суботкорона ва ғайратмандона равнақ дода, онро бебозгашт мегардонад ва тамоми чораҳоро мебинад, ки ба мақсадҳои он комьёб шавад.

Конференция тамоми ташкилотҳои партиявӣ, ҳамаи коммунистон ва бепартиявиёнро даъват мекунад, ки ба процесси навсозии ҷамъият, ки барои қисмати Ватан аҳамияти таърихӣ дорад, боз ҳам фаъолонатар ҳамроҳ шаванд.

8. Конференция зарур мешуморад, ки Комитети Марказии КПСС тамоми таклифҳо ва хоҳишҳои конкретиеро, ки вакилони конференция аз номи коммунистони интихобкардаи онҳо баён намудаанд, ҳамчунин таклифу масъалаҳоеро, ки дар муроҷиати коллективию индивидуалӣ, ки дар рафти муҳокимаи Тезисҳо ба КМ КПСС фиристода шуд, муҳокима кунад ва аз натиҷаҳои муҳокима бо ёрии воситаҳои ахбори оммавӣ хабар диҳад.

# Дар бораи демократиконии ҷамъияти советӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ

1. Таҷрибаи се соли бозсозӣ, навсозии революционии мамлакат, демократиконии ҳаёти партиявӣ ва ҷамъиятӣ зарурати ислоҳоти қатъии системаи сиёсиро ба миён гузоштанд.

Давлати Советӣ ҳамчун олоти диктатураи пролетариат ба миён омада, дар марҳалаи муайяни тараққии ҷамъият ба давлати умумихалқӣ табдил ёфт. Ҳоло вазифа он аст, ки давлатдории советӣ ба ин мафҳум пурра мувофиқат кунад. Тамоми масъалаҳои мамлакатро халқ ва намояндагони ваколатдори он ҳал намоянд, ҳамаи корҳои мамлакат таҳти назорати пурраю амалии халқ бошанд.

Ба фикри конференция, ислоҳоти ояндаи системаи сиёсӣ бояд вазифаҳои зеринро иҷро намояд:

— барои худидоракунии ҷамъият майдони хеле васеъ кушояд, барои ривоҷи пурраи ташаббуси гражданинҳо, органҳои намояндадори ҳокимият, ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ шароит муҳайё кунад;

— механизми ба таври демократӣ ошкор намудан ва ташаккул додани манфиату иродаи ҳамаи синфҳо ва гурӯҳҳои иҷтимоӣ, мутобиқ намудан ва дар сиёсати дохилию берунии Давлати Советӣ амалӣ гардондани онҳоро танзим намояд;

— барои тараққии минбаъдаи озодонаи ҳар миллату халқият, мустаҳкам шудани дӯстӣ ва ҳамкории бобаробарҳуқуқонаи онҳо — дар асоси принципҳои интернационализм шароит муҳайё кунад;

— қонуният ва тартиботи ҳуқуқии социалистиро ба куллӣ мустаҳкам намояд, то ки имконияти ғасби ҳокимият ва суиистеъмол истисно шавад, ба бюрократизм ва расмиятчигӣ муқобил истад, барои ҳифзи ҳуқуқу озодиҳои конституционии гражданинҳо, ҳамчунин барои иҷрои вазифаҳои ҷамъиятӣ ва давлатиашон кафолати боэътимод диҳад;

— вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатиро дар асоси концепцияи ленинии мақоми Партияи Коммунистӣ ҳамчун пешоҳанги сиёсии ҷамъият ва роли Давлати Советӣ ҳамчун ташкилоту олоти ҳокимияти халқ аниқ фарқ кунонад;

— механизми самарабахше ба амал орад, ки бо назардошти шароити тағйирёбандаи дохилӣ ва байналхалқӣ сари вақт системаи сиёсиро нав кунад, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт принципҳои демократия ва худидоракунии социалистиро ривоҷ диҳад ва ҷорӣ намояд.

Ислоҳоти системаи сиёсӣ бояд характери комплексӣ дошта, ҳамаи соҳаҳои онро фаро гирад. Он мутобиқан бо бозсозии иқтисодиёт ва тамоми ҷамъият, дар муддати ниҳоят кӯтоҳ амалӣ гардонда шавад.

2. Муқаррар намудани ҳокимияти мутлақи Советҳои депутатҳои халқӣ ҳамчун заминаи давлатдорӣ ва худидоракунии социалистии мамлакатамон ҷиҳати асосии ислоҳоти системаи сиёсист.

Конференция зарур мешуморад, ки доираи вазифаҳои қонунгузорӣ, идоракунӣ ва назорати Советҳо васеъ карда шавад. Муҳокима ва ҳалли масъалаҳои муҳими ҳаёти давлатӣ, хоҷагӣ ва иҷтимоию маданӣ, барқарор намудани мақоми роҳбарикунандаи органҳои интихобӣ нисбат ба органҳои иҷроия ва аппарати онҳо ба зиммаи Советҳо гузошта шавад. Сиёсати партия — сиёсати иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва миллии он — бояд, пеш аз ҳама, ба воситаи органҳои намояндагии халқ татбиқ шавад.



Роҳбарӣ ба корҳои маҳаллӣ бояд дар асоси принципҳои худидо-

ракунӣ, худмаблағгузорӣ, худтаъминкунӣ, бо манфиати умумидавлатӣ мутобиқ кардани манфиати минтақавӣ аз нав ташкил карда шавад. Барои ин чунин шароити реалие муҳайё кардан зарур аст, ки он масъулияту мустақилияти Советҳоро дар ҳалли проблемаҳои тараққиёти комплексии территорияҳои тобеашон таъмин кунад. Онҳо бояд манбаъҳои устувори дар нормативҳои дарозмуддат асосьёфтаи даромад, аз ҷумла даромад аз ҳамаи корхонаҳои территорияҳояшон, дошта бошанд, маблағеро, ки барои тараққиёти иқтисодиёт ва беҳтар намудани зиндагии аҳолӣ, ҳифзи муҳит, иҷрои вазифаҳои дигари муҳим заруранд, ҷамъ намоянд, фондҳои ғайрибюҷетии тараққиётро аз даромади иловагӣ, аз ҷумла, аз даромад аз аҳолӣ барпо намоянд, маблағеро, ки дар натиҷаи роҳбарии моҳирона ба хоҷагӣ ва кордонии социалистӣ ба даст омадааст, озодона истифода баранд.

Худи ташкили кори Советҳоро нав кардан зарур аст: доираи масъалаҳое, ки фақат дар сессияҳо ҳал мешаванд, васеъ карда шавад; аз вазифаҳои хизматӣ ва истеҳсолӣ дар вақтҳои зарурӣ озод намудани депутатҳо барои иҷрои кор дар Совет, комиссияҳои доимӣ ва округҳои интихоботӣ пешбинӣ карда шавад, ҳамин чиз ба назар гирифта шавад, ки ҳар Совет дар асоси қонун имконияти комил дорад, бо назардошти шароити маҳаллӣ шаклу усулҳои фаъолияташро интихоб кунад. Ҳангоми ташкили комиҷроияҳо, таъину тасдиқи роҳбарони шӯъбаҳо, управленияҳо, умури комиҷроияҳо пешбарӣ намудани якчанд номзад, овоздиҳии махфӣ ва гузарондани конкурсҳо бояд қоида гардад. Саъю кӯшиш кардан лозим аст, ки кори Советҳои ҳамаи зинаҳо ба таври ошкорбаёнӣ пеш бурда шавад, интихобкунандагон аз он доимо воқиф бошанд.

Конференция тарафдори он аст, ки дар органҳои маҳаллии ҳокимият, ба ҷуз органҳои маҳаллии қишлоқӣ ва посёлкавӣ, президиумҳои доимии Советҳо ва беистисно дар ҳамаи Советҳо раисон бо овоздиҳии махфӣ интихоб карда шаванд. Ба вазифаи раисони Советҳо тавсия кардани котибони якуми комитетҳои дахлдори партиявӣ ба баланд шудани роли органҳои намояндадор мусоидат мекунад.

Аъзоёни комитетҳои иҷроияи ҳамаи зинаҳои Советҳои маҳаллӣ, ҳамчунин роҳбарони шӯъбаю управленияҳои онҳо, судьяҳо, ҳакамҳои давлатӣ ва прокурорҳо ба ҳайати депутатҳои Совети дахлдор дохил шуда наметавонанд. Чунин принципро ба аъзоёни ҳукумат ва роҳбарони идораҳои СССР, республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ низ ҷорӣ кардан лозим аст.

Ҷорӣ намудани маҳдудияти ба ду мӯҳлат пай дар пай ишғол кардани вазифаи интихобӣ, ҳамчунин мансабҳое, ки бояд аз тарафи Советҳо таъин ва тасдиқ шаванд, қоидаи муҳими демократӣ мегардад.

Барқарор намудани обрӯ ва таъсири Советҳо ба қатъиян нав кардани системаи ҳозираи интихобӣ зарурат дорад. Конференция ба таҷрибаи баъди съезди XXVII КПСС андӯхта баҳои мусбат дода, зарур мешуморад, ки минбаъд дар ин бобат пеш рафта, бе ягон маҳдудият номзадҳо пешбарӣ карда, онҳо муфассал ва озодона муҳокима намуда, ба бюллетени интихобот шумораи ҳарҷӣ бештари номзадҳо назар ба мандатҳои мавҷуда дохил карда, тартиби демократии интихобот, ҳисоботи доимии депутатҳо ва имконияти ҷеғ зада гирифтани онҳо қатъӣ риоя карда шаванд. Ба маҷлисҳои пешазинтихоботии округӣ, ки бояд форумҳои демократии ба тариқи мусобиқа интихоб кардани номзадҳо ба депутатӣ гарданд, ваколатҳои зиёд додан лозим аст. Советҳо органҳои ҳақиқатан ҷорӣ мегарданд, ба шарте ки ба онҳо одамоне интихоб шаванд, ки принципнок буда, доираи назари васеи давлатӣ доранд, мавқеъҳои навсозии социалистиро устуворона пеш гирифтаанд, намояндаи сазовори интихобкунандагони худ буда, аз ҳуқуқҳояшон фаъолона истифода мебаранд.

Конференция тарафдори барои ҳамаи Советҳои депутатҳои халқӣ муқаррар намудани як мӯҳлати ваколатҳо—5 сол мебошад.

Вакилон натиҷаи мубоҳисаро аз рӯи Тезисҳои КМ КПСС ҷамъбаст намуда ва муҳокимаро дар худи конференция ба назар гирифта, зарур мешуморанд, ки органҳои олии ҳокимияти давлатӣ аз нав ташкил ёбанд ва тарафдори онанд, ки съезди депутатҳои халқии СССР органҳои олии ҳокимияти мамлакат гардад, дар баробари депутатҳо аз округҳои территориявӣ ва миллии территориявии интихоботӣ ба ҳайати он ҳамчунин депутатҳое дохил шаванд, ки намояндагони звеноҳои асосии системаи сиёсӣ :— партия, иттифоқҳои касаба, комсомол, ташкилотҳои дигари оммавии ҷамъиятӣ, ҳамчунин ташкилотҳои кооперативӣ, эҷодӣ, илмӣ буда, дар съездҳо ва ё пленумҳои органҳои марказии онҳо бо роҳи демократӣ интихоб шудаанд. Съезди депутатҳои халқии СССР метавонист, кн ҳар сол дар маҷлисҳояш ҷамъ омада, масъалаҳои муҳимтарини конституционӣ, сиёсӣ ва иҷтимоию иқтисодии ҳаёти мамлакатро ҳал кунад. Съезд Советн Олии камшумори ду палатадори СССР — органи доимии қонунгузор, фармондиҳанда ва назораткунандаро ташкил намуда, Раиси Совети Олиро бо роҳи овоздиҳии махфӣ интихоб мекунад. Муносибати бемасъулиятонаро дар кори палатаҳо барҳам додан, фаъолияти комиссияҳои доимӣ ва депутатҳоро ба тарзи нав ташкил кардан лозим аст.

Барои ташкили фаъолияти Советҳои ҳамаи зинаҳои дигар муносибатҳои нав истифода бояд кард ва ин дар қонун бояд зикр гардад.

3. Конференция яке аз роҳҳои муҳими ислоҳоти системаи сиёсиро аз даст кашидан аз мутамарказонии идоракунӣ ва тавре аз нав тақсим намудани вазифаю ваколатҳо иборат медонад, ки органҳои маҳаллиро ташаббускору мустақил мегардонад. Дар баробари ин бояд маъмуриятчигӣ ва маҳалчигӣ барҳам дода шавад, чунин вазифаҳои марказ иҷро карда шаванд, ки бе ин амалӣ намудани бартариҳои социализм, риояи манфиати умумиттифоқӣ дар давлати бузурги сермиллат имконнопазиранд.

Конференция қайд менамояд, ки дар рафти ислоҳоти хоҷагӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ мақому масъулияти Совети Вазирони СССР, ҳамчун органи олии иҷроия ва фармондеҳи ҳокимият, ки ба Совети Олии СССР ҳисобот медиҳад, барои амалӣ намудани сиёсати дохилию берунӣ, тартиб додан ва иҷро кардани планҳо ва программаҳои перспективии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоию маданӣ зиёд мешавад.

Демократиконии ҷамъият пешбинӣ мекунад, ки барои оддӣ гардондани структура ва такмили усулҳои кори тамоми аппарати давлатӣ доимо кор буда шавад. Звеноҳои зиёдатиро барҳам дода, шумораи аппаратро ҳатталимкон кам кардан зарур аст. Мо бояд соҳиби чунин аппарати типи нав бошем, ки дар профессионализми олӣ қарор гирифта, технологияи муосири информационӣ дошта бошад, ки онро халқ назорат кунад, прогресси иқтисодию иҷтимоиро пеш бурда тавонад. Конференция аҳамияти мусбати кори имрӯзаи ин соҳаро қайд намуда, тарафдори тезонидан мебошад ва мӯътақид бар он аст, ки ягон соҳаи системаи идоракунӣ аз доираи бозсозӣ дур намемонад. Ба мақсад мувофиқ аст, ки дар мамлакат системаи ягонаи назорати ҷамъиятию давлатӣ барпо карда шавад, ки ба органҳои интихобии ҳокимият итоат кунад.

Ҳангоми татбиқи ислоҳоти системаи сиёсӣ бояд ба масъалаҳои тараққии Федерацияи Советии Социалистӣ барои минбаъд ҳам мустаҳкам шудани иттифоқи баробарҳуқуқи бародаронаи хамаи миллату халқиятҳои СССР бештар диққат дода шавад.

4. Конференция пойдор шудани давлати ҳуқуқии социалистиро ҳамчун шакли ба социализм комилан мувофиқи ташкили ҳокимияти сиёсӣ кори дорои аҳамияти принципӣ мешуморад. Иҷрои ин вазифа

бо таъмини пурраи ҳуқуқу озодиҳои одами советӣ, масъулияти давлат дар назди гражданин ва гражданин дар назди давлат, бо баланд бардоштани обрӯи қонун ва онро қатъиян риоя намудани ҳамаи органҳои партиявӣ ва давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳо ва граждаҳо бо кори самарабахши органҳои муҳофизаткунандаи ҳуқуқ алоқаи зич дорад. Бозсозии куллии фаъолияти ин органҳо бояд асоси ислоҳоти ҳуқуқӣ гардад, ки конференция дар мӯҳлати кӯтоҳ амалӣ гардондани онро салоҳ медонад.

5 Ислоҳоти системаи сиёсӣ бозсозии ташкилотҳои ҷамъиятӣ барин соҳаҳои муҳими онро пешбинӣ менамояд. Иттифоқҳои касаба, комсомол, кооперация, ташкилотҳои занон, ветеранҳо ва ташкилотҳои дигар манфиат ва хоҳишу мароми табақаҳои гуногуни ҷамъияти советиро ифода намуда, ба ташаккули сиёсати дохилию хориҷии партия ва давлат кӯмак мекунанд, ки дар он манфиатҳои тамоми халқамон ба ҳам узван алоқаманданд.

Вақтҳои охир ташкил ёфтани як қатор ассоциация ва иттиҳодияҳои нави ҷамъиятиро бояд ҳодисаи муобат ҳисобид, ки мадад расонданро ба кори навсозии социалистӣ мақсади худ қарор медиҳанд. Конференция дар айни замон ҳама гуна фаъолиятеро маҳкум мекунад, ки мақсад аз он суст кардани пояҳои социалистии ҷамъият, барангехтани рақобати миллӣ ва нажодӣ, тарғиби ҷанг, зӯроварӣ ва бадахлоқӣ мебошад.

Конференция ба фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ баҳои баланд дода, қайд менамояд, ки демократиконии ҳаёт ва зиёд кардани мустақилияту масъулияти онҳо, бо камоли қатъият бартараф намудани чунин камбудиҳо, монанди номуташаккилӣ, расмиятчигӣ, суст кардани асосҳои худфаъолият заруранд. Партия аз тарафи худ ҳамаҷониба кӯмак кунад, ки ташкилотҳои ҷамъиятӣ мақомашонро дар ҷамъият ба тарзи нав дарк намуда, нерӯи эҷодиашонро ба процесси навсозӣ боғайраттар истифода баранд, то ки ҳаракати ватандӯстонаи умумихалқӣ баҳри дастгирии роҳи бозсозӣ минбаъд ҳам ривоҷ ёбад.

Дар шароити системаи дар мамлакатамон таърихан ташаккульёфтаи якпартиявӣ мавҷуд будани механизми доимии гуфтугӯ, танқид ва худтанқидкунии озод, худназораткунӣ ва худбаҳодиҳӣ дар партия ва ҷамъият масъалаи ҳаётан муҳим аст.

6. Партия азму иродаи қавӣ дорад, ки ба пойдоршавии ҳуқуқҳои иҷтимоии меҳнаткашон кӯмак кунад, ки ин далели равшани бартариҳои сохти ҷамъиятии социалистӣ мебошанд. Муваффақиятҳои ин роҳ бо собитқадамона амалӣ шудани ислоҳоти хоҷагӣ ва тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат муайян мешаванд. Ба ин муносибат конференция қайд менамояд, ки бояд интизоми меҳнат мустаҳкам карда шавад, коркунон ба иҷрои вазифаҳои истеҳсолиашон бошуурона ва эҷодкорона муносибат намоянд, дараҷа ва сифати неъматҳои иҷтимоие, ки ҷамъият метавонад онҳоро дастраси аъзоёни худ гардонад, дар ниҳояти кор ба меҳнати ҳар як коллектив ва ҳар як одами советӣ вобаста аст.

Дар қонун муқаррар намудани тартиби амалӣ шудани ин ҳуқуқу озодиҳои конституционӣ барои зиёд шудани ҳуқуқҳои сиёсӣ ва озодиҳои шахсии гражданинҳо аҳамияти зиёд пайдо мекунад. Ҳуқуқҳои дар идоракунӣ иштирок намудани кас, ба баён кардани фикри худ аз рӯи ҳар масъала, озодии виҷдон дар ин бобат мақоми хосе дорад. Қонун бояд қадру қимати шахсии гражданин, дахлнопазирии манзили ӯ, сирри мукотиба, гуфтугӯ бо телефон ва ғайраро боэътимод ҳифз намояд. Ҳуқуқу озодиҳои одамони советӣ бо вазифаҳои гражданӣ, бо қонунро ҳатман эҳтиром кардани ҳама алоқаи зич доранд. Ба демократияи социалистӣ худсарӣ ва бемасъулиятӣ бегона аст.

7. Конференция чунин мешуморад, ки муваффақияти ислоҳоти сис-

темаи сиёсӣ ба андозаи муайян ба кори партия вобаста буда, ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, ҳамаи коммунистонро водор мекунад, ки дар иҷрои вазифаҳое, ки дар ин бобат ба миён меоянд, фаъолона ва эҷодкорона иштирок намоянд, Партия ташаббускори ислоҳот ва ҷорикунандаи фаъоли он буда, амалан миссияи пешоҳанги сиёсии синфи коргар ва ҳамаи меҳнаткашонро иҷро мекунад.

Хусусияти асосии давраи таърихии имрӯзаи мо ин аст, ки ба консепцияи ленинии роли роҳбарикунандаи партия дар ҷамъият на фақат аз ҷиҳати мазмун, балки аз рӯи усулҳои фаъолияти КПСС низ бояд пурра мувофиқат кунад. Ин талаб мекунад, ки дар навбати аввал аз корҳои органҳои давлатӣ ва хоҷагиро иҷро намудани комитетҳои партиявӣ даст кашида, қабули ҷунин қарорҳои партиявӣ аз эътибор соқит карда шавад, ки ба онҳо бевосита дастур медиҳанд, принципи зерин қатъиян риоя шавад: КПСС сиёсаташро ба воситаи коммунистоне амалӣ мекуиад, ки дар соҳаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъият кор мекунанд.

Конференция ҳатмаи даст кашиданро аз усулҳои фармону дастурдиҳии органҳои партиявӣ, риояи қатъиятарини принципҳои демократӣ, талабҳои Конституцияи СССР ва қонунҳои дигар ҳамчун вазифаи имрӯза ба миён мегузорад. Дараҷаи фаъолияти ҳар ташкилоти партиявӣ ва камолоти коркуиони партиявӣ бояд маҳз аз рӯи қобилияти ба тарзи нав, бо усулҳои кори идеявию сиёсӣ ва ташкилотчигии байни омма татбиқ намудани сиёсати партия муайян карда шавад.

8. Роли пешоҳанги КПСС дар бозсозӣ ва навсозии ҷамъият бидуни демократиконии комили ҳаёти дохилипартиявӣ имконнопазир аст. Пурра барқарор намудани фаҳмиши ленинии принципи централизми демократӣ, ки озодии мубоҳисаро дар марҳалаи муҳокимаи масъалаҳо ва амалиёти ягонаро баъди аз тарафи аксарият қабул шудани қарорҳо пешбинӣ мекунад, вазифаи аввалдараҷа аст. Барои ривоҷи демократияи дохилипартиявӣ бояд тадбирҳо андешида ва татбиқ крда шаванд, то ки ҳамаи звеноҳои КПСС дар вазъияти рафоқати партиявӣ, муҳокимаи озоди ҳамаи масъалаҳои муҳими сиёсат ва фаъолият, танқиду худтанқидкунӣ, коллективизм ва интизоми бошуурона, масъулияти шахсӣ амал намоянд.

Конференция ба демократиконии ҳаёти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аҳамияти зиёде медиҳад. Онҳо пеш аз ҳама бояд бештар мустақил шуда, тавре бошанд, ки кори ташкилотҳои ибтидоӣ дар масъалаҳои хурдтарин ҳам аз боло танзим нашавад, обрӯи органҳои интихобии партиявӣ, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ баланд бардошта, шароите фароҳам оварда шавад, ки кори онҳоро ҳавасманд гардонад, беғайратии як қисми партиявиён рафъ шавад. Конференция қайд менамояд, ки ҳолати ба фаъолияти комитетҳои партиявӣ ҷалб кардани коммунистон ба талаботи бозсозии қатъии кори партиявӣ. ривоҷи демократияи дохилии партиявӣ, пойдоршавии худидоракунии социалистии халқ мувофиқ нест. Ҳар коммунист бояд муборизи роҳи бозсозӣ ва дигаргунсозии революционии ҷамъиятамон гардад.

Демократиконӣ бояд процесси ба КПСС қабул кардани аъзоёни нав барин процесси муҳимро низ дар бар гирад. Бо роҳи «таъинот» танзим кардани пуррагардонии сафҳои партияро, ки аксаран садди роҳи ба партия қабул шудани одамони пешқадаму ташаббуснок мегардад, қатъиян бас кардан лозим аст. Меъёри асосие ,ки ҳангоми баҳо додан ба сифатҳои шахси ба партия дохилшаванда бояд ба назар гирифта шаванд, мавкеи сиёсии вай, иштироки вай дар бозсозӣ, муносибаташ ба кор, симои маънавии вай бошад. Дар баробари ин бояд фикри коллективи меҳнатӣ холисона ба назар гирифта, масъалаҳои қабул дар маҷлисҳои кушодаи партиявӣ муҳокима шаванд.

9. Конференция пурра барқарор намудани принципи ленинии му-

ҳокима ва қабули коллегиалии қарорҳоро яке аз самтҳои асосии демократиконии партия мешуморад. Раво нест, ки аппарати партиявӣ кори органҳои интихобиро ба ҷо ораду роли коммунистон бо иштирок дар маҷлисҳо ва овоздиҳӣ ба тарафдории рӯйхати номзадҳои пешниҳодшуда ва лоиҳаҳои тайёри резолюцияҳо маҳдуд шавад. Характери маҷлисҳои партиявӣ ва пленумҳои комитетҳои партиявиро тағьир додан, дараҷаи фаъолият, муносибати танқидӣ ва амалии онҳоро ба проблемаҳои роҳбарии сиёсӣ ва кори тарбияи идеявӣ баланд бардоштан лозим аст.

Конференция тарафдори иштироки бештари аъзоёни КМ КПСС дар фаъолияти Бюрои Сиёсии КМ, тарафдори он аст, ки ҳисоботу ахбороти Бюрои Сиёсӣ дар пленумҳои Комитети Марказӣ мунтазам шунида, аз ҷумлаи аъзоёни КМ доир ба соҳаҳои гуногуни сиёсати дохилӣ ва берунӣ комиссияҳо барпо карда шаванд.

Демократиконии ҳаёти партиявӣ кушодабаёнии ҳатталимкони кори ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои роҳбарикунандаи онҳоро талаб мекунад. Конфернция пешниҳоди чоп намудани стенограммаҳои пленумҳои комитетҳои партиявӣ, ҳамчунин лоиҳаи қарорҳоеро дастгирӣ мекунад, ки аз рӯи масъалаҳои калони ҳаёти партиявӣ ва ҷамъиятӣ тайёр карда мешаванд.

Органҳои интихобии партия дар бобати нав кардани муносибатҳои дохилпартиявӣ роли махсус мебозанд. Конференция диққатро ба зарурати мунтазам ҳисобот додани бюроҳои комитетҳои районӣ, шаҳрӣ, округӣ, вилоятӣ, кишварии партия, КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ дар назди комитетҳои худ ва комитетҳои партиявӣ ва бюроҳои партиявӣ бошад, дар назди ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ ҷалб мекунад. Дар баробари ин коммунистон ҳақ доранд шахсонеро, ки аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳояшон намебароянд ва ё худро бадном кардаанд, аз органҳои интихобии партиявӣ пеш аз мӯҳлат ҷеғ зада гирифта, дар мавриди зарурат тамоми ҳайати органи интихобиро аз нав интихоб кунанд.

Сиёсати партия оид ба кадрҳо дар шароити демократиконӣ ба навсозии ҷиддӣ эҳтиёҷ дорад. Ҳоло тарзи рӯякию номенклатурии хоста гирифтан ва ҷобаҷогузории кадрҳо тамоман норавост. Ташкили таълим ва бозомӯзии кадрҳо мувофиқи қоидаҳои демократӣ бо назардошти эҳтимолӣ ба вазифаҳои роҳбарикунанда тавсия шудан ва тарбия кардани онҳо бояд усулҳои асосии кори комитетҳои партиявӣ дар соҳаи мазкур гарданд. Ҳалли пурраи масъалаҳои оид ба кадрҳоро бояд натиҷаи интихобот муайян кунад.

10. Конференция демократиконии процесси интихоботро дар партия масъалаи дорои аҳамияти якумдараҷа мешуморад. Ҳангоми интихоби аъзоён ва котибони ҳамаи комитетҳои партиявӣ — ҳатто то КМ КПСС муҳокимаи муфассали номзад ва овоздиҳии пинҳонӣ, имконияти ба бюллетеньҳои овоздиҳӣ дохил намудани шумораи зиёди номзадҳо назар ба мандат таъмин карда шавад. Салоҳ аст, ки ҳуқуқи ташкилотҳои партиявӣ дар баробари интихоб намудани вакилони конференция ва ё съезд ба миён гузоштани тавсияҳо аз рӯи номзадҳо ба ҳайати органи болоии партиявӣ эътироф намуда, ҳалли қатъии масъала ба ихтиёри вакилони конференция, съезд гузошта шавад.

Конференция пешниҳодоти барои органҳои интихобии партиявӣ аз КМ КПСС сар карда, то комитетҳои районии партия муқаррар намудани мӯҳлати ягона—5 соли ваколатҳоро дастгирӣ мекунад. Лозим мебуд, ки бо назардошти нисбатан дароз будани ин мӯҳлати ваколатҳо баъди 2—3 сол гузарондани конференцияҳои партиявӣ дар амалия ҷорӣ намуда, ба онҳо ҳуқуқи қисман то бист фоиз нав кардани ҳайати комитетҳои партиявӣ дода шавад. Ин қоида ба Конференцияи умумиттифоқии КПСС ҳам дахл дорад.

Маҳдуд кардани мӯҳлати иҷрои вазифаҳои интихобӣ бояд гарави

муҳимтарини аз карахтӣ эмин доштани корпуси кадрҳои партия гардад. Конференция ба мақсад мувофиқ мешуморад, ки аз маъракаи ояндаи ҳисоботу интихобот дар КПСС сар карда, қоидаи зерин ҷорӣ гардад: ҳамаи аъзоёни бюро ва котибони комитетҳои партиявӣ, аз ҷумла аъзоёни Бюрои Сиёсии КМ КПСС ва Котиби генералии КМ КПСС метавонанд на бештар аз ду мӯҳлат пай ҳам ба як вазифа интихоб шаванд.

11. Ба мақсади такмили кори назорату тафтишот дар партия, таъмини кафолати боэътимоди зидди субъективизм, худсарӣ, таъсири шахсӣ ва ҳолати тасодуфӣ ба сиёсати партия пешниҳод мешавад, ки органи ягонаи назорат — Комиссияи марказии назорату тафтишоти КПСС ва органҳои дахлдори маҳаллӣ ташкил намуда, Комиссияи назорати партиявии назди КМ КПСС ва Комиссияи марказии тафтишоти КПСС, комиссияҳои партиявӣ ва тафтишоти ташкилотҳои маҳаллӣ барҳам дода шаванд. Органҳои нав бояд дар съездҳо ва конференцияҳои партиявӣ интихоб шуда, ба онҳо ҳисобот диҳанд.

12. Масъалаи тағьир додани аппарати партиявӣ дар шароити бозсозӣ, фарқ кунондани вазифаҳои комитетҳои партиявӣ ва органҳои давлатию хоҷагӣ аҳамияти зиёде пайдо мекунад.

Конференция чунин мешуморад, ки структураи аппарати комитетҳои партиявӣ бояд ба вазифаҳои пурзӯр намудани роҳбарии сиёсӣ пурра мувофиқат карда, ба мақсадҳои марҳалаи нави бозсозӣ мувофиқ бошад. Вақтҳои наздиктарин аппарати партиявӣ бояд тағьир дода, дар айни замон шумораи он кам, самараи кораш зиёд карда шавад. Принципи ба органҳои интихобии партия қатъиян итоат кардан ва ба онҳо ҳисобот додани аппарати партиявӣ ҳатман риоя шавад.

13. Ислоҳоти системаи сиёсӣ кори муҳиму ҷиддиест, ки қабули қарорҳои масъулиятноки партиявӣ ва қонунҳои калон аз ҷумла ба Конституцияи СССР, конституцияҳои республикаи иттифоқӣ ва автономӣ, ҳамчунин ба Устави КПСС дохил кардани тағьироти зиёдеро талаб менамояд.

Конференция ба коммунистоне, ки дар органҳои дахлдори ҳокимият ва идоракунии давлатӣ, ташкилотҳои оммавии ҷамъиятӣ кор мекунанд, тавсия менамояд, ки барои амалӣ шудани программаи демократиконии ҷамъияти советӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ, ки Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС маъқул ёфт, чораҳои зарурӣ бинанд.

# Дар бораи мубориза бар зидди бюрократизм

1. Конференция таъкид менамояд, ки қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС, съезди XXVII партия ибтидои ҳуҷуми босамара ба бюрократизм, ба фармонфармоӣ, худсарии маъмурӣ дар иқтисодиёт, дар соҳаҳои иҷтимоӣ ва маънавӣ, бепарвоӣ нисбат ба ҳуқуқ ва эҳтиёҷоти мардум, беэътиноӣ нисбат ба афкори аҳли ҷамъият ва таҷрибаи иҷтимоии меҳнаткашон барин зуҳуроти манфури он гардид. Дар шароити касодӣ, банду баст будани муассисоти демократӣ бюрократизм то ба ҳадди хавфнок расида, мамониати тараққиёти ҷамъият гардид. Таҳрифоти бюрократӣ, хусусан таҳрифот дар роҳбарии сиёсӣ ба социализм чун ба эҷодкории пуравҷи омма бегона аст.

Ислоҳоти куллии иқтисодӣ, ислоҳоти системаи сиёсӣ, процесси демократиконӣ дар партия ва ҷамъият, ошкорбаёнӣ вусъати танқид ва худтанқид, ба идоракунии ҷамъият ҳақиқатан ҳам ҷалб шудани халқ мавқеи бюрократизмро батамом суст мекунад. Вале тамоми мубориза ҳоло дар пеш аст.

Аппарати идоракунӣ беасос хеле калон мебошад. Қисми зиёди он бо талаботу манфиати ҷамъият алоқаманд нест. Самараи чораҳое, ки

партия дар роҳи дигаргун сохтани иқтисодиёт ва дигар соҳаҳои ҳаёти мамлакат муайян кардааст, дар аксари мавридҳо бо рафтори бюрократии вазоратҳо, органҳои давлатию хоҷагӣ, бо пассивияти бисьёр ташкилотҳои партиявӣ, Советҳои депутатҳои халқӣ кам мегардад. Идорабозию маҳалчигӣ ҳанӯз маъмул буда, чашмбандию худсарӣ, поймолкунии қонунҳои советӣ барҳам нахӯрдааст. Ҳодисаҳои буғӣ шудани танқид, фурӯ нишондани ташаббуси меҳнаткашон кам нестанд.

Вазифаи ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, тамоми коммунистон ҳамин аст, ки шароити муҳайёкардаи бозсозиро барои муборизаи собитқадамонаю номусоҳилакоронаи зидди иллати иҷтимоии бюрократизм, барои хушсифат шудани аппарати социалистии идоракунӣ пурра истифода баранд.

Дар иқтисодиёт ин муборизаро ба воситаи риояи бекамукости қонунҳо дар бораи корхона, кооперация, ваколати советҳои коллектҳои меҳнатӣ, ҳамаҷониба ва мукаммал инкишоф додани муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ, мустақилӣ ва масъулиятшиносии корхонаҳо, шаклҳои хоҷагидории пудратӣ, иҷоравӣ, кооперативӣ, демократияи истеҳсолӣ, ба воситаи такомулоти структураи ташкилии идоракунӣ вусъат додан лозим аст.

Ин муборизаро дар соҳаи иҷтимоӣ ба воситаи бештар ғамхорӣ кардан дар бораи қонеъ гардондани талаботи моддию маишӣ ва маънавии меҳнаткашон, ба воситаи собитқадамона дар ҳаёт татбиқ шудани принципи адолати социалистӣ, иҷрои аниқи қонунҳо вусъат додан лозим аст.

Дар ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ба муқобили бюрократизм ба воситаи мунтазам вусъат додани демократия, ривоҷи ҳаматарафаи шаклҳои худидоракунии социалистӣ, баланд бардоштани қадру қимат ва пойдор намудани Ҳокимияти Советҳо, ба воситаи иштироки бевоситаи меҳнаткашон дар тартиб додан ва иҷро кардани қарорҳои давлат, бо роҳи аз вазъи соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъият бештар воқиф кардани аҳолӣ, пурзӯр шудани назорати халқ ба фаъолияти органҳои идоракунӣ мубориза бурдан лозим аст. Ба ҳар кӯшиши ба ҷои централизми демократӣ ба кор бурдани централизми бюрократӣ зарба бояд зад.

Дар соҳаи маънавию ахлоқӣ вусъат додани ҳуҷум ба бюрократизм ҳамин аст, ки анъанаю меъёрҳои ленинии ҳаёти маънавӣ аз нав барқарор карда, идеологияи марксизм-ленинизм эҷодкорона истифода бурда ва инкишоф дода, тафаккури нави сиёсӣ аз бар карда ва ривоҷ дода, нисбат ба зуҳуроти догматизм, ахлоқи мещанӣ, туфайлихӯрии иҷтимоӣ ва суиистифодаи мансабу вазифа оштинопазир бояд буд. Муҳити озодона қиёс кардани фикру ақидаро фароҳам овардан, васоятгириро аз рӯи масъалаҳои хурдтарин, боқимондаҳои тарзу усулҳои амру фармондиҳии роҳбариро ба илму маданият қатъӣ пешгирӣ кардан лозим аст.

Партия фақат дар сурате ҳамаи қувваҳои ҷамъиятиро ба муборизаи зидди бюрократизм аз паси худ пеш бурда, дар ин мубориза муваффақиятҳои воқеъ ба даст оварда метавонад, ки агар вай ибрати эътимодбахши демократиконии фаъолияти худ ва ҳаёти дохилипартиявӣ, ибрати аз пасмондаҳои бюрократӣ тоза кардани худро нишон диҳад.

2. Конференция чораҳои бозсозии идоракунӣ, кам кардани звеноюаппарати вайро, ки мувофиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС ва Пленуми июнии (соли 1987) КМ пеш гирифта шудаанд, қадр карда, чунин мешуморад, ки ин кор набояд кашол ёбад ва ҳамчунин набояд фақат аз маъракаи яквақтаю тағьирдиҳии механикӣ иборат шавад. Ин корро мунтазам пеш бурда, системаи идоракуниро ба дигаргуниҳои доимии ҷамъият мувофиқ кардан лозим аст.

Кӯшидан зарур аст, ки вазифаю ваколати идора беш аз пеш аз боло ба поён вогузор карда, роҳбарии мутамарказӣ, пеш аз ҳама, дар процессҳои асосӣ гирд оварда шавад. Такомулоти идоракунӣ бевосита дар истеҳсолот, ҳуқуқи коллективҳои меҳнатиро, ки дар қонун мукар-

рар шудааст, қатъӣ риоя кардани ҳамаи роҳбарон, вусъат додани кори советҳои коллективҳои меҳнатӣ аҳамияти махсус дорад.

Ташкилотҳои партиявӣ, ҳамаи коммунистон вазифадоранд, ки ба ҳатман риоя шудани чунин принцип кӯшиш кунанд: аппарати идоракунӣ ба органҳои интихобӣ, ба Ҳокимияти Советӣ, ба халқ хизмат мекунад ва ба онҳо пурра ҳисоботдеҳ мебошад. Ҳамон рафтори он, ки боиси таҳрифу хароб шудани қонуну қарорҳои ҳукумат мешуда бошад, рафтори зиддиконституционӣ мебошад. Ошкоргӯӣ, дастраси назорату тафтиши меҳнаткашон ва аҳли ҷамъият будан бояд меъёри кори аппарат гардад.

Аз рӯи салоҳият ташкил кардани кор вазифаи аввалдараҷаи аппарат аст. Барои ин худи тарзи тартиб додану қабул кардани қарорҳои идоракуниро ҷиддӣ тағьир додан, онро ҳатталимкон содда гардондан, аз маслиҳату машваратҳои чандинкарата, аз талаби беҳудаи маълумоту справкаҳои нодаркор озод кардани он, чандин баробар кам кардани ҳисобот зарур аст. Ба экспертизаи олимон, аҳли ҷамъият, ба муҳокимаи умумихалқӣ ё референдум гузоштани вариантҳои қарори доир ба проблемаҳои муҳимтарини хоҷагӣ ва иҷтимоӣ маъмул гардонда шавад.

Вазифаю масъулияти ҳар звенои идоракунӣ ва кормандони онро аниқ муайян ва фарқ кардан лозим аст. Чунин дастури Ленин бояд бекамукост ба ҳаёт татбиқ шавад: «...Беистисно дар ҳар шароит усули коллегиалӣ бояд тавре ба роҳ монда шавад, ки ба ину он кори аниқ муайяншуда масъулияти шахсии ҳар кадом фард аниқ муқаррар карда шавад».

Конференция ба тарафдории он фикр баён мекунад: чунин аҳвол қатъиян ислоҳ шавад, ки органҳои идоракунӣ барои оқибати манфии фаъолияташон ҷавобгар намешуда бошанд ва иҷрокунандагону коллективҳои меҳнатӣ воситаи реалии таъсиррасонӣ надошта бошанд. Аппарати идоракунӣ ба системаи робитаю муносибатҳои нави иқтисодӣ ҳамроҳ карда, баробармуздиҳӣ ба меҳнати кормандони идора бартараф намуда, он бо натиҷаҳои ҳисоби хоҷагии кори соҳаҳо, корхонаю ташкилотҳо ва территорияҳо зич алоқаманд карда шавад.

Дар аснои мубориза бурдан ба муқобили бюрократизм обрӯи роҳбарро эҳтиёт кардан ва ҳамаҷониба мустаҳкам намудан лозим аст. Таълим ва бозомӯзии кадрҳо дар соҳаи идоракунӣ вусъат дода, дараҷаи маданияти идоракунии кормандони роҳбарикунанда, мутахассисон хеле баланд бардошта шавад. Аппарати мураттабу аниқ ва моҳирона коркунандаи идоракунӣ бояд олоти самарабахшкоркунандаи бозсозӣ бошад.

3. Муассисаҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, комитетҳои партиявиро барои меҳнаткашон комилан дастрас гардондан, ҳама гуна мамониату расмиятчигӣ ва баҳонаҷӯии аппарати идоракуниро бартараф кардан, ҳолатеро истисно кардан зарур аст, ки дар сурати он одам худро ба муқобили бепарвоӣ ва гарданшахии бюрократе оҷиз ҳис мекарда бошад. Ҳар кӯшиши бо ёрии дастурҳои идоравӣ ва ҳилаю найрангҳои бюрократӣ маҳдуд гардондани ҳуқуқҳои қонунии гражданинҳоро пешгирӣ кардан лозим аст.

Тарзи аз рӯи масъалаҳои шахсӣ дар муассисаю корхонаҳо, дар органҳои партиявӣ, советӣ ва касабавӣ қабул намудани гражданинҳоро хеле беҳтар кардан зарур аст. Аз муҳокимаи хоҳиши асоснок ва талаби қонунии меҳнаткашон гардан тофтанро гуноҳи ҷиддии хизматие бояд донист, ки барои он ҷораҳои қатъии ҷазо дида шуданаш ва ҳатто аз кор хориҷ карда шудани корманде мумкин аст. Вазирон, дигар кормандони роҳбарикунандаи органҳои иттифоқӣ, республикавӣ ва маҳаллӣ бояд гражданинҳоро бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ қабул карда, масъалаҳоро оперативона ҳал намоянд, камбудиҳоеро, ки мардумро ба ташвиш овардаанд, бартараф кунанд. Ҳисоботдиҳии роҳбарони ин ор-

ганҳо дар коллективҳои меҳнатӣ ва дар ҷои истиқомати гражданинҳо бояд норма гардад.

Роҳбарони органҳои партиявӣ то худи котибони КМ КПСС бояд барои ҳалли масъалаҳои муҳимтарини ҳаёт ва фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ бо коммунистон ва меҳнаткашон мунтазам мулоқот кунанд.

4. Конференция аз ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ талаб менамояд, ки дар муборизаи зидди бюрократизм сиёсати оид ба кадрҳоро пурра истифода баранд. Ба он муваффақ шаванд, ки кадрҳо рӯирост, дар асоси конкурс ва мусобиқа хоста гирифта ва ҷо ба ҷо гузошта шаванд. Муҳити принципнокӣ, рафоқат, масъулияти кадрҳои роҳбарикунанда дар назди коллективҳое, ки онҳоро интихоб намудаанд, пурра аз нав барқарор карда шавад. Ташкилотҳои партиявӣ бояд ба коммунистоне бовар накунанд, ки мансаби масъулиятнокро ишғол мекарда бошанд ҳам, ба кор муносибати рӯякӣ доранд, дағалмуомилаанд, нисбат ба эҳтиёҷоти мардум парвое надоранд. Аз ин қабил одамон бе ҳеҷ мамониат озод шуда, кӯшишҳои ба мансабҳои дигари роҳбарӣ гузарондани онҳо пешгирӣ шаванд.

5. Ҳокимияти комили халқ, дар идоракунии корҳои давлат ва ҷамъият ҳамаҷониба иштирок доштани меҳнаткашон омили ҳалкунандаи решакан шудани бюрократизм мебошад.

Конференция аҳамияти бағоят калони ташкили системаи ягонаи назорати ҷамъиятию давлатиро таъкид менамояд, ки он ба органҳои интихобии ҳокимият итоат мекарда бошад. Ташкилотҳои партиявӣ бояд кӯшиш кунанд, ки ин система ба ташаббус ва фаъолияти оммаи халқ, ба ташкилотҳои эҷодӣ, ветеранҳо, занон ва дигар ташкилотҳои худфаъолияти ҷамъиятие такья кунад, ки манфиати табақаю гурӯҳҳои гуногуни халқро ифода менамояд.

КПСС дар мамлакат муҳайё кардани муҳитеро вазифаи худ медонад, ки дар он ҳар гражданин дилпур хоҳад буд, ки Советҳо ва органҳои назорати халқӣ танҳои бюрократҳоро хоҳанд кашид ва ҳуқуқҳои меҳнатию иҷтимоии вайро иттифоқи касаба, манфиати ҷавононро комсомол муҳофизат карда, органҳои муҳофизати ҳуқуқ дар сари роҳи худсарии маъмурон, халалдоршавии ҳуқуқ ва озодӣ мамониати боэътимод хоҳанд гузошт.

Конференция муҳайё кардани шартҳои ҳуқуқии пурзӯр шудани муборизаи зидди бюрократизм ва дар қонунҳои ҳоло тартибёбанда пешбинӣ кардани ин шартҳоро зарур мешуморад. Амалияи татбиқи Қонуни СССР-ро дар бораи шикоят кардан ба суд аз кирдори мансабдороне, ки ҳуқуқи гражданинҳоро маҳдуд менамоянд, такмил додан лозим аст.

Кори аппарат дар ҷамъомадҳои гражданинҳо, дар маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ ва дар ташкилотҳои ҷамъиятӣ мунтазам муҳокима карда, ба он баҳо дода шавад.

Воситаҳои ахбори оммавӣ сабабу зуҳуроти бюрократизм, мисолҳои муборизаи муваффақиятноки зидди онро бояд ба таври конкретӣ баён кунанд. Дар муборизаи зидди зуҳуроти манфӣ ҳаҷв барин жанр пурра истифода шавад.

6. Конференция аз ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ талаб менамояд, ки барои бартараф шудани ҳамаи унсурони бюрократизм дар фаъолияти худ, барои пойдор шудани тарзу услуби ленинии кор чораҳои самарабахш андешанд. Тафтиши иҷрои воқеии қарорҳо, дастурҳои сиёсии партияро ба пояи сифатан нав бардоштан зарур аст. Ин масъала дар муборизаи зидди бюрократизм аҳамияти аввалдараҷа дошта, диққати коммунистоне, ки дар вазорату идораҳо, ташкилоту муассисаҳои бевосита бо қонеъ кардани эҳтиёҷоту талаботи мардум алоқаманд кор мекунанд, ҷалб карда мешавад.

Татбиқи собитқадамонаи принципи дар назди ташкилотҳои ибти-

доии партиявӣ ҳисоботдеҳ ва масъул будани ҳамаи коммунистони роҳбар таъмин намуда, кӯшида шавад, ки ҳар роҳбар бо омма зич алоқаманд бошад, дар кордонӣ, меҳнатдӯстӣ, хоксорӣ, меҳрубонӣ ва ҳурмату эҳтироми мардум ибрат нишон диҳад.

Кори ҳар ташкилоти партиявӣ дар асоси принципи коллективизм қарор дода, амалияи ҳисоботи мунтазами органҳои партиявии интихобӣ дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ ва маҷлисҳои коммунистон беҳтар карда, танқид ва худтанқид вусъат дода, вайронкунандагони нормаҳои демократияи дохилипартиявӣ сахт ҷазо дода шаванд. Ягон ташкилоти партиявӣ, ягон корманд аз назорат берун намонад.

Дар мубориза зидди бюрократизм ба одамони ташаббусноку эҷодкор, муқобилони оштинопазири кӯҳнапарастию касодӣ такья кардан лозим аст, ки онҳо бо усулҳои демократӣ амал карда тавонистанашонро исбот кардаанд. Маҳз ҳамин хел одамонро ҳамаҷониба дастгирӣ кардан, онҳоро ба кори партиявӣ тавсия кардан лозим аст.

Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонро даъват менамояд, ки муборизаи зидди бюрократизмро дар ҳамаи зинаҳои идоракунӣ, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият фаъолона вусъат диҳанд.

# Дар бораи муносибатҳои байни миллатҳо

1. Давлати Советии Социалистӣ, ки В. И. Ленин барпо кардааст, майлу иродаи революционӣ ва орзуву омоли оилаи сермиллати халқҳои баробарҳуқуқро дар худ муҷассам сохт. Асоси бародарии интернационалии социалистӣ умумияти қисмати таърихии онҳост. Иттифоқи беназири республикаҳо натиҷаи ҷидду ҷаҳди бисьёр наслҳои одамони советӣ гардид. Дар байрақи он ягонагии интернационалии меҳнаткашони тамоми миллату халқиятҳои СССР, ҳуқуқи миллатҳо ба худмуайянкунӣ, эҳьё ва равнақи маданиятҳои миллӣ, тезондани прогресси ноҳияҳои пештар қафомондаи миллӣ, рафъи ихтилофи байни миллатҳо сабт гардидааст. Комплекси томи хоҷагии халқ барпо гардид, ки заминаи моддии ягонагии халқҳои СССР мебошад. Неруи иқтисодӣ, маданӣ, кадрии тамоми республикаю автономияҳо беҳад афзуд. Умумияти нави таърихӣ — халқи советӣ амри воқеъ гардид. Инкишофи қонунии худшиносии миллӣ ба вуқӯъ пайваст.

Баробари ин динамизме, ки хоси марҳалаи ибтидоии ташаккули давлати сермиллати Советҳо буд, дар натиҷаи дур рафтан аз принципҳои ленинии сиёсати миллӣ, вайрон кардани қонун дар давраи шахспарастӣ, дар натиҷаи идеология ва психологияи замони карахтӣ хеле аз байн рафт ва хароб шуд. Ба дастовардҳо аз будаш зиёд баҳо дода мешуд, чунин тасаввуроте пойдор мегардид, ки дар муносибатҳои миллӣ масъалаҳои ҳалталаб нестанд. Талаботи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, маданиии ҳам республикаю таъсисотҳои автономӣ, ҳам гурӯҳҳои миллӣ бояду шояд ба назар гирифта намешуданд. Бисьёр масъалаҳои ҷиддие, ки худи рафти инкишофи миллату халқиятҳо пеш гузошта буд, сари вақт ҳал намегардиданд. Ин боиси ноқаноатмандии ҷамъият гардид, ки баъзан хусусияти ихтилофӣ пайдо мекард. Фактҳои худбинӣ ва ғурури миллӣ, рӯҳияи туфайлихӯрӣ ва маҳалчигӣ ҳоло ҳам дучор меоянд. Ҳодисаҳои манфие, ки даҳсолаҳо ғун мегардиданд, муддати дароз ба эътибор гирифта намешуданд, онҳоро пардапӯш мекарданд, баҳои сазовори партиявӣ намедоданд. Бозсозӣ, демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ парда аз рӯи ин ҳодисаҳои манфӣ бардоштанд ва дар айни ҳол барои бо роҳи демократӣ барҳам додани онҳо шароити зарурӣ муҳайё карданд.

2. Конференцияи партиявӣ суботкорона мустаҳкам кардан ва эҷод-

корона равнақ додани нормаҳои ленинӣ ва принципҳои сиёсати миллӣ, аз зангу мағорҳои сунъию таҳрифот қатъиян тоза кардани онҳоро вазифаи дорои аҳамияти таърихӣ мешуморад. Роҳи муайянкардаи съезди XXVII КПСС, ки қонеъ гардондани манфиати тамоми миллату халқиятҳоро бо манфиат ва талаботи умумии мамлакат алоқаманд менамояд, идеологияи интернационалистӣ, ки ба ҳамагуна шовинизм ва миллатчигӣ номувофиқ аст, асоси ин амр мебошанд.

Партия чунин мешуморад, ки вусъати соҳибихтиёрии республикаҳои иттифоқӣ ва автономияҳо бо масъулияти онҳо барои мустаҳкам кардани давлати сермиллати мо ва прогресси он робитаи қавӣ дорад. Идеали социалистӣ на якрангии берӯҳ, балки ваҳдати ҳақиқию амалии миллатҳои гуногун мебошад.

3. Конференцияи партиявӣ чунин мешуморад, ки дар доираи бозсозии системаи сиёсӣ тадбирҳои муҳимро дар боби минбаъд ҳам тараққӣ додан ва мустаҳкам кардани федерацияи советӣ дар асоси принципҳои демократӣ амалӣ гардондан лозим аст. Гап пеш аз ҳама дар бораи вусъати ҳуқуқи республикаҳои иттифоқӣ ва таъсисотҳои автономӣ меравад, ки он бо роҳи муайян намудани салоҳияти Иттифоқи РСС ва республикаҳои советӣ децентрализация, ба маҳалҳо додани як қатор функцияҳои идоракунӣ, васеъ кардани соҳибихтиёрӣ ва афзудани масъулият дар соҳаи иқтисодиёт, тараққиёти иҷтимоию маданӣ, муҳофизати табиат бояд амалӣ карда шавад.

Муҳайё кардани шароити бештар мустақил гардидани минтақаҳо, амалӣ гардондани чунин шаклҳои ҳамкорӣ, ки ҳар республика ба беҳтар шудани натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти хоҷагии худ ҳамчун асоси беҳбудии хеш, афзун гардидани сарвати умумӣ ва иқтидори Давлати Советӣ манфиатдор мебуд, аз вазифаҳои муҳим мебошад. Ислоҳоти куллии иқтисодӣ, процесси демократиконӣ барои ба ҳам дуруст пайвастани манфиати ҳам таъсисотҳои миллии давлатӣ ва ҳам тамоми мамлакат роҳи васеъ мекушоянд. Қорро тавре ба роҳ мондан лозим аст, ки меҳнаткашон нағз донанд, ки республика ва ё вилоят чӣ қадар маҳсулот мебарорад, ба иқтисодиёти мамлакат чӣ қадар ҳисса мегузорад ва чӣ қадар ворид мекунад. Идеяи ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ гузаштани республикаю минтақаҳо ва равшан муайян намудани ҳиссаи онҳо дар иҷрои программаҳои умумииттифоқӣ сазовори диққат мебошад.

Интернационаликонии иқтисодиёт ва тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ процесси қонунист. Ҳама гуна кӯшиши маҳдудияти миллӣ фақат боиси заъфи иқтисодию маънавӣ шуда метавонад.

Механизми сифатан нави ташаккули бюҷетҳои республикавию маҳаллиро қонунан такмил додан, роли онҳоро дар ҳалли масъалаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии минтақаҳо қатъиян баланд бардоштан лозим аст. Ҳамкории самарабахши органҳои территориявии идоракуниро бо вазорату идораҳои СССР, корхонаҳои тобеи иттифоқӣ ба роҳ мондан, масъулияти ҳам органҳои идоракунии республикавӣ, ҳам органҳои идоракунии иттифоқиро барои тараққиёти комплексии ҳар минтақа зиёд кардан зарур аст. Масъалаҳои равнақи равобити бевоситаи республикаҳои иттифоқӣ такмили амиқи ҳуқуқӣ ва иҷрои амалии онҳоро талаб мекунад.

Муассисоти системаи сиёсиеро равнақ бояд дод, ки ба воситаи онҳо манфиатҳои миллӣ ошкор ва мутобиқ карда шаванд. Ба ин муносибати зиёд кардани роли Советҳои депутатҳои халқӣ, пеш аз ҳама, Совети Миллатҳои Совети Олии СССР, комиссияҳои доимии он, ҳамчунин ҳукумати СССР аҳамияти якумдараҷа дорад. Дар Совети Олии СССР, Советҳои Олии республикаҳои иттифоқию автономӣ, дар Советҳои маҳаллӣ дар он ҷое, ки зарур мебошад, барпо кардани комиссияҳои доимӣ оид ба масъалаҳои муносибатҳои байни миллатҳо салоҳ аст. Масъалаи ташкили органи махсуси давлатиро оид ба кори миллатҳо ва муносибатҳои миллатҳо дида баромадан лозим мебуд.

Конференция тавсия мекунад, ки бо назардошти воқеияти нав қонунгузорӣ дар бораи республикаҳои иттифоқию автономӣ, вилояту округҳои автономӣ инкишоф ва нав карда шавад, ҳуқуқу вазифаҳои онҳо, принципҳои худидоракунӣ ва намояндагии тамоми миллатҳо дар органҳои ҳокимият дар марказ ва дар маҳалҳо пурратар ба ҳисоб гирифта шаванд. Ин талаб мекунад, ки ба Конституцияи СССР, конституцияҳои республикаҳои иттифоқию автономӣ тағйироти дахлдор дохил карда шавад.

4. Муҳим аст, ки дар ҳар минтақаи миллӣ прогресси иқтисодию иҷтимоӣ бо прогресси маънавӣ, ки ба хусусияти мадании миллату халқиятҳо асос ёфтааст, ривоҷ ёбад. Маданияти социалистӣ ҳамчун маданияти сермиллат инкишоф ёфта, бояд дар оянда ҳам омили тавонои ваҳдати идеявию маънавии ҷамъияти мо гардад.

Ғамхорӣ бояд кард, ки миллатҳое, ки дар ҳудуди таъсисотҳои давлатию территориявии худ зиндагӣ мекунанд ва ё чунин таъсисотҳо надоранд, барои қонеъ гардондани талаботи миллию маданӣ хусусан дар соҳаи маориф, муносибатҳо, эҷодиёти халқӣ, ҳамчунин барои барпо намудани муассисаҳои маданияти миллӣ, истифодаи воситаҳои ахбори оммавӣ, қонеъ намудани талаботи динӣ соҳиби имкониятҳои бештар шаванд.

Инкишофи озодонаи забонҳои модарӣ ва онҳоро баробар истифода бурдани тамоми гражданинҳои СССР, омӯхтани забони русӣ, ки онро мардуми советӣ ҳамчун воситаи муомилаи байни миллатҳо ихтиёрӣ қабул кардаанд, принципи муҳимтарини давлати сермиллати мост. Тамоми шароитро муҳайё бояд кард, ки дузабонӣ — забонҳои миллию русӣ мутаносибан ва бо назардошти хусусиятҳои ҳар минтақа табиӣ равнақ ёбад ва он аз расмиятчигӣ орӣ бошад. Дар бораи фаъолона кор фармудани забонҳои миллӣ дар соҳаҳои гуногуни ҳаёти давлатию ҷамъиятӣ ва маданӣ бештар ғамхорӣ бояд кард. Забони халқеро, ки республика номи онро гирифтааст, омӯхтани гражданинҳои дигари миллатҳое, ки дар хоки он зиндагӣ мекунанд, пеш аз ҳама омӯхтани бачаҳо ва ҷавонон бояд тақдир карда шавад. Ҳамаи ин набояд ба принципҳои демократии озодона интихоб кардани забони таълим мухолиф бошад.

5. Ҳар насли одамони советӣ аз мактаби ватандӯстӣ ва интернационализм ба таври ба худ хос мегузарад. Муҳим аст, ки ҳанӯз аз қадамҳои аввалини иҷтимоии шахс, аз оила ва мактаб, ташкилотҳои пионерӣ ва комсомолӣ сар карда, ин сарват ба ҳам мутаносибаи омезиш ёбад, ваҳдати пойдор ташкил намояд, ҳам нигилизми миллӣ ва ҳам ҷудоии миллиро истисно кунад. Сарчашмаҳои дӯстии халқҳои моро нишон додан, маданияти муомилаи байни миллатҳоро фаъолона ташаккул додан, нисбат ба анъанаҳо, забон, санъат, таърихи халқҳои мамлакат, дигар халқҳои ҷаҳон эҳтиром парваридан лозим аст. Хизмат дар сафҳои Қувваҳои Мусаллаҳи СССР бояд мактаби ҳақиқии интернационализм гардад.

Конференция чунин мешуморад, ки аҳамияти ҷамъиятию сиёсии иди умумихалқӣ — Рӯзи ташкили СССР-ро баланд бардоштан лозим.

Ҳаёт бо эътимод собит кард, ки дар ҷое, ки амалияи ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистӣ суст мешавад, маҳдудияти миллӣ ва ғурури шовинистӣ боло мегиранд. Мубориза бар зидди ин тамоюлҳои зишт, барҳам додани сабабҳои пайдоиши онҳо вазифаи граждании ҳар одами советӣ мебошад. Ҳама гуна рафтореро, ки миллату халқҳоро аз ҳам ҷудо мекунад, кӯшишҳои паст задани ҳуқуқи гражданинҳои ҳар миллатро кирдори аз ҷиҳати маънавӣ номақбул ва хилофи манфиати Давлати Советӣ бояд шуморид.

Фарқ кардани манфиати ҳақиқатан миллӣ ва каҷравиҳои миллатчигиро бояд донист. Ҳама гуна даъвоҳои махсусияти миллӣ нораво ва таҳқиромезанд, аз ҷумла, барои халқе, ки аз номи вай баён карда мешаванд. Пеш аз ҳама бар зидди

рӯҳи анъанаи ленинӣ мубориза бояд бурд. Ин корро бояд дар навбати аввал намояндагони миллати дахлдор ба ҷо оранд.

6. Конференция чунин мешуморад, ки сермиллатӣ дар шароити мамлакати мо манбаи тавонои равнақ ёфтан ва ғанӣ гардидани ҳаёти маънавии халқҳост. Ташаккули тарзи социалистӣ, интернационалистии ҳаёт кори тамоми партия, тамоми мардуми советист. Барои ин таҷрибаи сиёсӣ, ахлоқи меҳнатӣ ва неруи маънавии синфи коргар, деҳқонон, интеллигенция, садоқати комили онҳоро ба муносибатҳои неки ҳамсоягӣ истифода бояд кард. Дар ин бобат роли интеллигенцияи советӣ махсус аст. Муҳити умумии муносибатҳои миллӣ аз бисьёр ҷиҳат ба камолоти гражданини вай ва манфиатҳои куллии халқи худ ва тамоми ҷамъиятро ҳамаҷониба дарк намудани он вобаста аст.

Ба ҳамагуна проблемаҳои миллӣ дар асоси таҳлили мукаммал ва баҳои объективона ба ҳар вазъияти конкретӣ бамулоҳиза ва ҳамаҷониба мусоидат карда шавад. Онҳо бояд оромона, бағоят масъулиятнок, дар доираи демократияи социалистӣ ва қонун, пеш аз ҳама, бо роҳи хайрхоҳии якдигарӣ, бо назардошти процессҳои вусъатёбандаи навсозии революционӣ, бо роҳи зиён наовардан ба муттаҳидии интернационалии халқи советӣ ҳал шаванд. Чунин муҳити ҷамъиятӣ бояд муҳайё кард, ки дар он ҳар миллат худро дар ҳар гӯшаи Ватани социалистиамон чун дар манзили худ ҳис кунад.

7. Сиёсати ҳозираи миллӣ ба таҳқиқи мукаммали илмию назарӣ эҳтиёҷ дорад. Ин супориши муҳими иҷтимоӣ ба муассисаҳои илмӣ ва мутахассисон мебошад. Барои иҷрои бомуваффақияти он заминаи мусоиди ташкилӣ ва кадрӣ барпо намудан, ҷидду ҷаҳди аҳли илмро муттаҳид кардан лозим. Муҳокимаи масъалаи дар савиян умумидавлатӣ барпо кардани маркази илмӣ оид ба омӯзиши комплексии проблемаҳои муҳими муносибатҳои миллӣ, равнақ додани кори тадқиқоти илмӣ ва информационӣ дар ин соҳа салоҳ мебошад.

8. Ташкилотҳои партиявӣ, коммунистони тамоми миллатҳо бояд қувваи муттаҳидкунанда, дилу ҷони иттиҳоди социалистии халқҳо, мубаризони фаъоли интернационализм бошанд. Онҳо бояд бо фаъолияти худ меҳнаткашонро дар атрофи вазифаҳои бозсозӣ муттаҳид кунанд, афкори солими ҷамъиятиро ташаккул диҳанд, ба одамон раҳнамо гарданд. Дар рӯҳи талабҳои ленинӣ роҳеро устуворона пеш бояд гирифт, ки дар органҳои партиявию давлатӣ, касабавию комсомолӣ, хоҷагӣ, аз ҷумла, дар органҳои иттифоқӣ намояндагони тамоми миллату халқиятҳо бошанд, ҳайати кадрҳои роҳбарикунанда структураи миллии ҷамъияти советиро пурратар инъикос кунад.

Конференция таклифи Бюрои Сиёсии КМ КПСС-ро дар бораи аз рӯи масъалаҳои муносибатҳои миллӣ гузаронидани Пленуми КМ тарафдорӣ мекунад.

Конференция изҳори дилпурии қавӣ мекунад, ки муттаҳидӣ ва ваҳдати тамоми халқҳои советӣ имрӯзу ояндаи мост, эҳтиёт намудан ва афзун гардондани тамоми омилҳое, ки ба иттиҳоди ҷамъияти советӣ ҳамчун заминаи равнақу гул-гулшукуфии озодонаи тамоми халқҳои Иттифоқи РСС, таҳкими иқтидори Ватани умумии мо кӯмак мекунад, вазифаи ватандӯстонаю интернационалии ҳар як гражданин, ҳар як коммунист мебошад. Моро ба ин В. И. Ленин даъват мекард, бо ин роҳ Партияи Коммунистӣ пеш меравад.

# Дар бораи ошкорбаёнӣ

1. Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС манфиати социализм ва бозсозиро ба назар гирифта, ривоҷи минбаъдаи ошкорбаёниро аз вазифаҳои муҳимтарини сиёсӣ мешуморад.

Се соли аввали бозсозӣ ба

ҳити ошкорбаёнӣ дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ, воситаҳои ахбори оммавӣ, вусъати танқиду худтанқиди воқеӣ, дар сиёсат пойдор шудани кушодабаёнӣ ва ҳақгӯӣ ба партия ва ба тамоми халқ имкон доданд, ки гузашта ва имрӯзи худро беҳтар фаҳмад, омилҳои боздоранда пешрафтро ошкор кунад, баҳри мамлакат ва социализм қувваҳои бузурги ватандӯстро ба кори фаъолу босубот бедор кунад. Маҳз ошкорбаёнии ҳаёти ҷамъият кӯмак кард, ки вазъияти мамлакат бо иштироки аҳли ҷамъият ҳамаҷониба ва холисона шарҳ дода, чораҳои принципии тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ якҷоя муайян карда, роҳи бозсозии КПСС-ро фаъолона ва шавқмандона дастгирӣ намудани меҳнаткашон таъмин карда шавад.

Конференция ошкорбаёниро процесси ривоҷёбанда шумурда, таъкид мекунад, ки вусъати собитқадамонаи он шарти ҳатмии ифодаи моҳияти демократии сохти социалистӣ, ба нафъи одам будани он, дар ҳамаи корҳои ҷамъият, давлат, коллектив иштирок доштани одам, гарави боэътимоди таҳриф нашудани социализм дар асоси назорати умумихалқӣ ба фаъолияти ҳамаи муассисоти иҷтимоӣ, органҳои ҳокимият ва идоракунӣ мебошад.

Конференция ошкорбаёниро шарти зарурии амалӣ шудани худидоракунии социалистии халқ, ҳуқуқҳо, озодиҳо ва вазифаҳои конституционии гражданинҳо, тариқи қиёс намудан ва муттаҳид кардани манфиатҳои гуногуни имрӯзаи ҷамъияти советӣ, плюрализми социалистии афкор, роҳи амалии мустаҳкам намудани интернационализм ва тарбияи ватандӯстии социалистӣ, пойдории симои инсондӯстонаи социализм медонад. Ошкорбаёнӣ дар ҳамаи соҳаҳои зиндагӣ яке аз шартҳои муҳимтарини ривоҷи минбаъдан процессҳои бозсозӣ ва нобозгаштии он аст.

Ошкорбаёнӣ дар арсаи ҷаҳон мавқеи ҳукуматҳо ва халқҳоро муайян намуда, ба кори сулҳу ҳамкорӣ, пойдорни идеяҳои барпо намудани ҷаҳони ғайриядроӣ ва бетаaддӣ, ба ташаккули муносибатҳои имрӯзаи мутамаддини байналхалқӣ кӯмак мекунад. Вай ҳамчун воситаи амалӣ шудани принципҳои сиёсати ошкорои берунӣ кӯмак менамояд, ки ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ, оммаи меҳнаткашон, ходимони илму маданият робитаҳои байналхалқӣ муқаррар намоянд, дипломатияи халқӣ ривоҷ ёбад, ба ҳалли проблемаҳои мураккаби байналхалқӣ дар заминаи гуфтушуниди байнидавлатӣ ва робитаи байниҳукуматӣ ёрӣ мерасонад.

Ошкорбаёнӣ, танқид ва худтанқидкунӣ дар ниҳояти кор ба нафъи халқ буда, ошкоро будани системаи сиёсии ҷамъиятро нишон дода, ба қувваю қобилияти сиёсӣ ва беҳбудии маънавии он далолат мекунанд.

2. Дар айни замон конференция қайд менамояд, ки худи ошкорбаёнӣ ҳамчун аслиҳаи буррои бозсозӣ ба ривоҷу дастгирӣ эҳтиёҷ дорад.

Ҳанӯз қисми зиёди ахборот дастраси аҳли васеи ҷамъият намегардад, барои мақсадҳои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавӣ, баланд бардоштани маданияти сиёсии омма ва кадрҳои идоракунӣ истифода намешавад. Кӯшиши дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ, коллективҳо, воситаҳои ахбори оммавӣ боздоштани ошкорбаёнӣ мушоҳида мешавад. Аксаран дар роҳи он монеаҳои идоравӣ ва маҳалчигӣ гузошта мешаванд. Кӯшиши ба маълумоти аҳли ҷамъият расондани ин ва ё он камбудӣ, суиистеъмол, ҳодисаҳои бюрократизм ва ғурури коммунистӣ, ҳодисаҳои дигари манфӣ дучори муқобилияти маъмуриятчигӣ мешавад. Шумораи мактубҳои меҳнаткашон ба унвони органҳои партиявӣ ва воситаҳои ахбори оммавӣ, ки дар онҳо аз ҳар хусус шикоят карда мешавад, кам намегардад. Ҳодисаҳои барои танқид таъқиб намудан ва ҳатто ҷазо додан то ҳол мушоҳида мешаванд. Ҳодисаҳое аз байн нарафтаанд, ки ошкорбаёнӣ барои манфиати шахсу гурӯҳҳо истифода мешавад, ки робитаҳои мӯътадили муоми-

ошкорбаёнии ҳақиқӣ на ҳамеша амалӣ мегардад. Ин принцип иборат аз он аст, ки озодии баёни фикр бояд ба паст задан ва тӯҳмату таҳқири шахс не, балки ба баланд бардоштани мақоми шахс ва ҳифзи шаъну шарафи ӯ хизмат намояд.

Конференция қайд менамояд, ки ривоҷи собитқадамонаи ошкорбаёнӣ шарти ҳатмии вусъати процессҳои демократиконии ҳама соҳаҳои ҳаёти ҷамъият ва навсозии социализм аст. Партия ҳангоми ривоҷи ошкорбаёнӣ чунин дастури Ленинро ба роҳбарӣ мегирад, ки омма бояд аз ҳама чиз воқиф бошад, дар бораи ҳама чиз мулоҳиза ронад ва ҳама чизро бошуурона иҷро кунад. Ба Партияи Коммунистӣ ва халқи советӣ ҳақиқат ва маълумоти пурраю объективона дар бораи ҳамаи ҳодисаҳои ҷамъият лозим аст. Ошкорбаёнӣ бояд барои дар атрофи идеяҳо ва принципҳои бозсозӣ муттаҳид намудани ҳамаи қувваҳои ҷамъият хизмат кунад.

3. Конференция барои пойдору мустаҳкам шудани принципҳои асосии ошкорбаёнӣ ҳамаҷониба ёрӣ расондан, яъне ҳуқуқи мусаллами ҳар гражданинро ба гирифтани маълумоти пурраю асоснок аз рӯи ҳар масъалаи ҳаёти ҷамъиятӣ, ки сирри давлатӣ ва ҳарбӣ надошта бошад; ҳуқуқи ошкоро ва озод муҳокима намудани ҳар масъалаи дорои аҳамияти ҷамъиятиро вазифаи таъхирнопазири партия медонад.

Конференция қайд менамояд, ки партия бояд барои ривоҷи ошкорбаёнӣ ҳамчун ташаббускор ибрат нишон диҳад. Аз кори органҳои роҳбарикунандаи КПСС ва ташкилотҳои партиявии маҳаллӣ, комитетҳои онҳо, аз фаъолияти кадрҳои роҳбарикунанда муфассал воқиф будани коммунистон ва аҳолӣ, кушодабаёнии форумҳо ва маҷлисҳои партиявӣ, муҳокимаи озодонаи масъалаҳои ҳаёти партиявӣ, роҳбарии партиявӣ ба сохтмони социалистӣ; диққат ба муҳокимаи мулоҳизаҳои танқидӣ, фикру пешниҳоди меҳнаткашон, ба маълумоти халқ расондан ва муҳокимаи лоиҳаҳои қарорҳои муҳимтарин — ҳамаи ин далели хусусияти ошкоро доштани сиёсати КПСС ва бо ҷамъият мустаҳкам намудани робитаҳои он аст.

Дар назди ҳам ташкилотҳои партиявӣ ва ҳам коллективҳои меҳнаткашон ва аҳолӣ аз кор ҳамеша хабар ва ҳисобот додан вазифаи ҳамаи роҳбарони партиявӣ ва аъзоёни органҳои интихобии партиявӣ шумурда шавад. Тарбияи маданияти ошкорбаёнӣ, маҳорати ташкил карда тавонистани мубоҳисаи демократӣ ва баҳсҳои рафиқона вазифаи ташкилотҳои партиявист.

Конференция ба талабҳои демократиконии ҳаёти партия мувофиқ кунондани дастуру тартиби имрӯзаи кори комитетҳо ва ташкилотҳои партиявиро зарур мешуморад. Дар маҷлисҳои бюрои комитети партиявии тобеашон озодона иштирок намудани аъзоёни интихобии партия, аз ҷумла, Бюрои Сиёсии КМ КПСС, ҳуқуқи истифодаи ҳуҷҷатҳо, маълумот ва рақамҳое, ки дар ихтиёри комитети партиявӣ ва аппарати он қарор гирифтаанд, пешбинӣ шавад.

Конференция ба ошкорбаёнии сиёсати оид ба кадрҳо, ба офаридани механизми демократии дар асоси афкори ҷамъият пешбарӣ намудани кадрҳои роҳбарикунанда аҳамияти махсус медиҳад.

4. Конференция тасдиқ менамояд, ки ошкорбаёнӣ ва кушодабаёнӣ барои назорат ва танқиди омма шарти ҳатмии кори самарабахши органҳои ҳокимияти давлатист. Ошкорбаёниро дар ҳамаи марҳалаи фаъолияти органҳои ҳокимияти давлатӣ, планкашӣ ва идоракунӣ ривоҷ додан, фикри аҳли ҷамъиятро омӯхтан ва ба назар гирифтан, амалияи аз тарафи умум муҳокима шудани проблемаҳои умумидавлатӣ ва ноҳиявии иқтисодӣ, миллӣ, ҷавонон, экологӣ, иҷтимоӣ ва проблемаҳои дигарро ба кор бурдан лозим аст.

Роҳбарони корхонаҳо ва муассисаҳо, правленияҳои колхозҳо ва кооперативҳо, советҳои коллективҳои меҳнатӣ бояд ошкоро амал ку-

қиф бошанд, натиҷаи фаъолият ва вазъияти молиявии коллективҳояшонро донанд. Маъмурият вазифадор аст, ки лоиҳаи қарорҳоеро, ки ба манфиати одамон дахл доранд, сари вақт ба маълумоти коллектив расонда, муносибати онро ба тадбирҳои пешбинишуда фаҳмад.

Ошкорбаёнӣ ҷиҳати ҳатмии фаъолияти назорати халқӣ ва органҳои муҳофизаткунандаи ҳуқуқ аст. Маълумот дар бораи кори онҳо, маълумоти статистикӣ оид ба вазъи ҷинояткорӣ ва тадбирҳои пешгирии онро мунтазам чоп кардан зарур аст.

Маҳдудияти беасос дар истифодаи маълумоти статистикӣ роҷеъ ба тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсии ҷамъият, вазъияти экологӣ бартараф карда шавад. Системаи дар технологияи имрӯзаи ахборот қароргирифтаи ҷамъ овардан, таҳлил ва интишор кардани он барпо карда шавад. Ҳамаи фондҳои китобхонаҳоро дастрас намуда, истифодаи ҳуҷҷатҳои архивҳо қонунан ба тартиб оварда шавад.

Конференция ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятиро даъват менамояд, ки вазифаҳои уставиашонро ошкор ва рӯирост ба ҷо оварда, аз кори съездҳо, конференцияҳо, органҳои интихобӣ ва қарорҳои онҳо ба аҳолӣ муфассал хабар диҳанд.

5. Конференция қайд менамояд, ки воситаҳои ахбори оммавӣ дар ривоҷи ошкорбаёнӣ роли муҳим мебозанд. Онҳо бояд фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятиро ҳамаҷониба инъикос намуда, ба муттаҳидии ҷамъияти социалистӣ кӯмак кунанд. Таҷрибаи андӯхтаро фаъолона пропаганда намоянд, воситаи назорати умумихалқӣ ба вазъияти корҳои мамлакат бошанд. Конференция худдорӣ карданро аз чопи хабару мақолаҳои танқидии матбуот, ҳамчунин чоп намудани хабари ғайрихолисонаро, ки шаъну шарафи гражданинро паст мезанад, нораво мешуморад. Ошкорбаёнӣ масъулияти иҷтимоӣ, ҳуқуқӣ ва ахлоқии воситаҳои ахбори оммавиро пешбинӣ менамояд. Идеянокӣ ва ахлоқи олӣ, салоҳият, риояи қатъии одоби касбӣ, дурустии бекаму кости хабар, ҳуқуқи ҳар гражданини танқидшуда ба чоп кардани ҷавоби асоснок дар ҳамон органи матбуот бояд талабҳои ҳатмии соҳаи мазкур бошанд. Дар заминаи кушодагӯӣ ва танқид набояд гурӯҳчигӣ, авомфиребӣ, худпарастии миллӣ, минтақавӣ ва ё корпоративӣ зуҳур ёбад. Дар воситаҳои ахбори оммавӣ нуқтаи назари ҳамаи тарафҳои баҳскунандаро холисона ва бетаҳриф инъикос кардан лозим аст. Касе ҳаққи монополия кардани ҳақиқатро надорад, бинобар ин монополияи ошкорбаёнӣ ҳам набояд бошад.

6. Конференция чунин мешуморад, ки ошкорбаёнӣ комилан дуруст будааст, онро минбаъд ҳамаҷониба ривоҷ додан лозим аст. Ба ин мақсад кафолати ҳуқуқии ошкорбаёниро ба вуҷуд овардан зарур аст, барои ин дар Конституция ҳуқуқи гражданинҳои СССР ба ахборот пешбинӣ карда шавад. Қонунҳое тартиб дода шаванд, ки ҳуқуқу вазифаҳои давлат, мансабдорон ва гражданинҳоро оид ба татбиқи принципҳои ошкорбаёнӣ муайян кунанд. Системаи аз вазъияти корхонаҳо, деҳот ва ё шаҳр, вилоят, республика, мамлакат доимо ва пурра воқиф будани меҳнаткашон ҷорӣ карда шавад, ҳуқуқи гражданинҳо, воситаҳои ахбори оммавӣ, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба гирифтани маълумоти даркорӣ аз ҷиҳати юридикӣ мустаҳкам карда шавад. Доираи махфияти зарурӣ ва асрори идора аниқ муайян карда шавад. Ҷавобгарии интишори маълумоте, ки сирри давлатӣ ва ҳарбӣ доранд, ҳуқуқҳои қонунии гражданинҳоро поймол мекунад, ба тартиботи ҷамъиятӣ, бехатарӣ, саломатӣ ва ҷиҳатҳои маънавии аҳолӣ зарар меорад, ҳамчунин ҷавобгарии боздоштани татбиқи ҳуқуқҳои гражданинҳо ба ахборот, ҷавобгарии рӯпӯш кардан, таҳриф намудан ва беасос истифода бурдани он муқаррар карда шавад.

Истифодаи ошкорбаёнӣ бар зарари манфиати Давлати Советӣ, ҷамъият, ҳуқуқҳои шахсият, барои тарғиби ҷанг ва зӯроварӣ, нажодпарастӣ, бадбинии миллат ва дин, пропагандаи бераҳмӣ ва паҳн карда-

ни порнография, ҳамчунин ғаразмандона истифода бурдани ошкорбаёнӣ норавост.

Партия, ҷамъияти советӣ ошкорбаёнnро дар корҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ, дар воситаҳои ахбори оммавӣ устуворона пойдор намуда ва ривоҷ дода, имкониятҳои бузурги сохти социалистӣ ва захираҳои бепоёни онро ба ҳаракат меоранд.

Бе ошкорбаёнӣ бозсозӣ ва демократия вуҷуд дошта наметавонад. Ошкорбаёнӣ муҳити табиии ҳаёту пешрафти социализми демократӣ, гуманистӣ мебошад.

Конфернция ҳамаи коммунистон, ҳамаи ташкилотҳои партиявиро даъват менамояд, ки каломи ҳақро дар байни омма паҳн карда, демократизми социалистӣ, маданияти мубоҳисаро фаъолона ривоҷ диҳанд, барои муҳокимаи пурҷӯшу хурӯш ва ошкорои ҳамаи масъалаҳо зуҳур ёфтани ташаббус ва тафаккури эҷодии одамони советӣ шароити мусоид муҳайё намоянд. Конференция изҳори боварӣ мекунад, ки ҳамаи коммунистон ба пойдории ошкорбаёнӣ ҳамчун меъёри ҳаёти ҷамъияти социалистӣ ёрӣ мерасонанд.

# Дар бораи ислоҳоти ҳуқуқӣ

1. Конференцияи умумиттифоқии партиявӣ таъкид менамояд, ки дар давраи баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС дар роҳи таъмини ҳуқуқии бозсозӣ чораҳои калон андешида шудаанд. Вале ин чораҳоро фақат ибтидои кори азими ташаккули давлати социалистии ҳуқуқӣ бояд донист. Солҳои наздик дар мамлакат ислоҳоти ҳамаҷонибаи ҳуқуқӣ пеш гирифта мешавад, ки он бояд дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият афзал будани қонунро таъмин карда, механизми дар асоси инкишофи ҳокимияти халқ риояи тартиботи ҳуқуқии социалистиро пурзӯр кунад.

2. Беҳтар шудани фаъолияти қонунгузории органҳои олии ҳокимияти СССР, республикаҳои иттифоқию автономӣ дар роҳи пойдор шудани режими конституционӣ дар мамлакат ва қатъиян баланд бардоштани роли қонунҳои советии танзимкунандаи соҳаҳои муҳимтарини муносибатҳои ҷамъиятӣ, собитқадамона пеш гирифтани принципи зерин аҳамияти калон пайдо мекунад: ба ҷо овардани ҳамаи корҳое равост, ки қонун манъ накардааст. Демократиконии процесси қонунгузорӣ, махсусан муҳим буда, ин кор бояд дар асоси ошкорбаёнӣ, аз рӯи салоҳият баҳои илмӣ додан ва бо иштироки аҳли васеи ҷамъият ва тамоми халқ муҳокима кардани лоиҳаи қонунҳо давом кунад.

3. Ба куллӣ тағьир додан, кодификация ва танзими қонун бояд ҷузъи ҷудонашавандаи ислоҳоти ҳуқуқӣ гардад. Ба қонунҳои оид ба моликияти социалистӣ, планкашӣ, муносибатҳои молиявӣ, андоз ва хоҷагӣ, ҳифзи муҳити зист, ба нормаҳое, ки обороти граждании, масъалаҳои меҳнат, манзил, нафақа ва дигар масъалаҳои ҳаёти меҳнаткашонро танзим менамоянд, дар асоси шартҳои нави хоҷагидорӣ, гуманизация ва демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ, пурзӯр шудани профилактикаи халалёбии ҳуқуқ тағьироти ҷиддӣ даровварда, қонунҳои оид ба ҷиноят, маъмурӣ, мурофиавӣ ва ислоҳи меҳнатиро ба куллӣ тағьир додан лозим аст. Ба ҳифзи ҳуқуқии шахс диққати аввалдараҷа дода, гарави татбиқи ҳуқуқу озодиҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, иҷтимоии одамони советиро пойдор гардондан зарур аст. Дар баробари ҳамин масъулияти ҳар гражданинро дар назди коллективи меҳнатиаш, дар назди давлат ва тамоми ҷамъият зиёд кардан лозим. Бо мақсади таъмини мувофиқати қатъии қонуну қарорҳои ҳукумат ба талабҳои Конституцияи СССР муфид мебуд, ки Комитети назорати Конституция таъсис карда, тамоми назорат ба он пурзӯр гардонда шавад, ки дар актҳои нормативии идораҳо талаби қонун аниқ риоя шуда, миқдори чунин актҳо хеле кам карда шавад.

4. Конференция баланд бардоштани роли судро дар системаи демократияи социалистӣ аз вазифаҳои муҳимтарини бозсозӣ медонад. Гарави татбиқи чунин асосҳои созмони суди советиро, монанди мусобиқа, ошкорбаёнӣ, бекамукост риоя шудани эҳтимоли бегуноҳӣ, нораво будани ҳам майли айбдоркунӣ ва ҳам саҳлгирӣ нисбат ба онҳое, ки қонуни советиро поймол кардаанд, хеле пойдор гардондан зарур аст. Обрӯи судро баланд бардошта, мустақилии бечунучарои судҳо ва фақат ба қонун итоат доштаии онҳоро таъмин кардан, чораҳои конкретии ҷавобгарии даҳолат ба кори суд ва эҳтиром нашудани судро муайян кардан лозим аст. Аз тарафи Советҳои болоии депутатҳои халқӣ интихоб шудани судҳои районӣ, шаҳрӣ, округӣ, вилоятӣ ва кишварӣ, инчунин муқаррар намудани мӯҳлати дарозтари ваколати онҳо бояд аз воситаҳои бештар мустақил шудани суд гардад. Бо мақсади бештар объективӣ шудани адолати судӣ, баланд бардоштани роль ва зиёд шудани масъулияти машваратчиёни суд пеш гирифтани роҳи афзоиши онҳо ҳангоми дар суд муҳокима кардани корҳои бештар мураккаб салоҳ дониста шуд.

5. Дар шароити ислоҳоти иқтисодӣ, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, худидоракунӣ ва худмаблағгузорӣ васеъ кардани ваколати арбитражи давлатӣ дар роҳи мустаҳкам шудани интизоми иҷрои шартнома, ҳифзи ҳуқуқи корхонаю кооперативҳо, хеле баланд бардоштани роли органҳои адлия, пойдор гардондани умури юридикии Советҳои депутатҳои халқӣ, вазорату идораҳо, ташкилотҳои хоҷагӣ зарур аст.

6. Масъулияти прокуратурaро қатъиян зиёд карда, принципҳои ленинии назорати прокурорро, ки бояд ба иҷрои қонун, яккхела фаҳмидан ва татбиқ шудани қонунҳо дар мамлакат қатъӣ назорат кунад, аз нав барқарор намудан, ба муқобили аз тарафи ҳар кас вайрон карда шудани қонунҳои социалистӣ устуворона мубориза бурдан зарур аст. Минбаъд боз ҳам бештар мустақил шудани прокурорҳо, истисно кардани ҳар фишор ба онҳо ва даҳолат кардан ба фаъолияти онҳо бояд ба ин вазифа хизмат кунад.

7. Ба беҳтар шудани кори милиция, баланд шудани савияи маданият ва саводи касбии кормандони органҳои корҳои дохилӣ, қонуниятти социалистиро қатъӣ риоя кардани онҳо, мустаҳкам намудани алоқа бо коллективҳои меҳнатӣ ва аҳолӣ, ба бартараф кардани суиистифода бояд доимо диққат дода шавад. Бо мақсади беҳтар истифода шудани имконияти органҳои корҳои дохилӣ дар муборизаи зидди ҷиноятkорӣ дар аппарати тафтишотии ВКД гирд овардани тафтиши қисми асосни корҳои ҷиноятӣ ва дар воҳиди мустақиле, ки ба органҳои республикавӣ ва маҳаллии корҳои дохилӣ итоат намекарда бошад, ҷудо кардани он, масъулияти муфаттишон баланд бардошта, кафолатҳои ҳуқукии қонунӣ будани фаъолияти онҳо мустаҳкам намуда, назорати прокурор ба рафти тафтиши пешакӣ пурзӯр карда шавад.

8. Конференция ба баланд бардоштани роли адвокатура чун ассоциацияи худидорашавандаи расонандаи ёрии юридикӣ ба гражданинҳо, корхонаҳои давлатӣ ва кооперативҳо, дар суд, дигар органҳои давлатӣ ва дар ташкилотҳои ҷамъият ҳузур доштани намояндаи ҳимоякунандаи манфиати онҳо аҳамияти калон медиҳад. Иштироки ҳимоякунандагон дар тафтиши пешакӣ ва мурофиаи суд бояд вусъат ёбад.

9. Бо кадрҳо таъмин намудани ислоҳоти ҳуқуқӣ кори таъхирнопазир буда, он ташкили системаи мураттаби хоста гирифтан, тарбия кардаи, таълим додан ва бозомӯзии ҳуқуқшиносонеро пешбинӣ менамояд, ки ба кор ба Советҳои депутатҳои халқӣ, хоҷагии халқ, милиция ва дигар органҳои муҳофизати ҳуқуқ равона карда мешаванд. Бо ҳамин мақсад таълими кадрҳои илмӣ ва муаллимони баландихтисосро дигаргун сохтан, ҳолати аз амалия дур будани онҳоро бартараф кардан, ин кадрҳоро дар ҳалли масъалаҳои ҳуқуқии татбиқи ислоҳоти хоҷагӣ бештар салоҳиятдор гардондан лозим аст.

10. Ташаккули давлати социалистии ҳуқуқӣ, ислоҳоти системаи си-

ёсӣ ва ҷорӣ кардани усулҳои нави хоҷагидорӣ талаб менамоянд, ки дар роҳи дигаргун сохтани тарбияи ҳуқуқии аҳолӣ, чун программаи ягонаи умумидавлатию умумипартиявӣ ташкил кардани таълими умумии юридикие, ки ҳамаи табақаҳои меҳнаткашон, ҳамаи кадрҳои марказ ва маҳаллиро дарбар мегирифта бошад, чораҳои самарабахш андешида шаванд. Адабиёти доир ба ҳуқуқ бояд барои ҳар одами советӣ дастрас бошад ва бо адади зарурӣ нашр шавад. Мактаби миёна, касбӣ ва олӣ, воситаҳои ахбори оммавӣ, иттифоқҳои эҷодӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ бояд дар тарбияи ҳурмату эҳтироми қонуни советӣ, маданияти демократизми социалистӣ, фаъолияти ҳамаҷонибаи гражданӣ ва масъулият мақоми муҳим дошта бошанд.

11. Конференция салоҳ медонад, ки Комитети Марказии КПСС, Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР бо иштироки ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва илмӣ худи вақтҳои наздиктарин плани конкретии фаъолиятро дар роҳи татбиқи ислоҳоти ҳуқуқӣ дар мамлакати мо тартиб диҳанд ва ба амал бароранд.

# Дар бораи баъзе чораҳои таъхирнопазири амалӣ гардондани ислоҳоти системаи сиёсии мамлакат

Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ қарорҳои калони вусъати бозсозӣ, ислоҳоти системаи сиёсӣ, демократиконии минбаъдаи партия ва ҷамъиятро ҳамаҷониба муҳокима ва қабул кард. Ин қарорҳо барои тақдири мамлакат аҳамияти бузурги таърихӣ дошта, узви таркибии бозсозӣ ва дар баробари ҳамин воситаи тавонои суръатафзо буда, ба ҷамъият имкон медиҳанд, ки бо роҳи навсозии революционӣ дилпурона пеш равад, роли партияро чун пешоҳангӣ сиёсӣ мустаҳкам кунад.

Ба ҳаёт татбиқ намудани қарорҳои қабулшуда характери таъхирнопазир дошта, бинобар ҳамин бо назардошти манфиати кор ба иҷрои онҳо фавран шурӯъ кардан муҳим аст.

Конференция зарур мешуморад:

1. Соли ҷорӣ маъракаи ҳисоботу интихоботи ташкилотҳои партиявӣ аз рӯи қарорҳои конференция дар бораи ислоҳоти системаи сиёсӣ, демократиконии ҳаёти партия гузаронда шавад.

То охири соли ҷорӣ аппарати партиявӣ дигаргун сохта, ба структураи он бо назардошти қарорҳои қабулшуда дар бораи фарқ кунондани вазифаи партия ва Советҳо тағйироти зарурӣ дароварда шавад.

Ба КМ КПСС тавсия дода шавад, ки бо ҳамин мақсад кори зарурии амалиро анҷом диҳад.

2. Конференция ба тарафдории ба муҳокимаи сессияи навбатии Совети Олии СССР пешниҳод кардани лоиҳаи қонунҳои бозсозии органҳои советӣ, ба Конституцияи СССР даровардани иловаю тағйироти зарурӣ, инчунин ташкили интихобот ва моҳи апрели соли 1989 гузарондани съезди депутатҳои халқӣ фикр баён менамояд, ки дар он съезд органҳои нави ҳокимияти давлатӣ ташкил карда шаванд.

Интихоботи Советҳои республикавию маҳаллӣ тирамоҳи соли 1989 гузаронида, дар ҳамин асос органҳои роҳбарикунандаи советии республикаҳо, кишварҳо, вилоятҳо, шаҳрҳо, районҳо, посёлкаҳо ва қишлоқҳо ташкил карда шаванд.

# Нутқи рафиқ М. С. ГОРБАЧЁВ ҳангоми пўшидашавии Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС

Рафиқон! Конференцияи мо корашро ба охир мерасонад. Ҳуҷҷатҳои ҳамин ҳоло аз рўи ҷамъбасти мубоҳисаҳо қабулшуда, худи муҳокимаи ин ҳуҷҷатҳо маро аз баёни нутқи муфассали хотимавӣ фориғ мегардонад. Бо вуҷуди ин конференция воқеаи чунон азимест, ки лозим аст кори дар ин чор рўз бадастовардаамонро бо меъёри қатъӣ баҳо диҳем.

Ин на барои он лозим аст, ки анъанаҳои пешини таърифу тавсифро ба унвони ҳар як форуми навбатии партиявӣ хотиррасон шавем. Ба фикри ман, ин барои он лозим аст, ки худи мо мақоми конференцияи XIX партиявиро дар ҳаёти партия ва мамлакат дарк намоем. Дар таърихи партияи мо воқеаи бузург ба амал омад. (**Чапакзанӣ**).

Пеш аз ҳама дар бораи муҳити мубоҳисаи барпогардида гап заданиам. Ин гуфтугўи ҳақиқии рўирости партиявӣ аз хусуси он чизи асосие буд, ки имрўз коммунистон, тамоми одамони советиро ба изтироб овардааст, кўшиши ёфтани ҷавоби саволҳои ташвишомези онҳо буд. Чунин гуфтугўро, рафиқон, Қасри Съездҳо то ҳол надидааст ва, ба фикрам, барҳақ, дар тўли қариб шаст соли ҳаётамон ягон воқеаи ба ин монанд рух надодааст. (**Чапакзанӣ**). Ба ин маънӣ мо ҳақ дорем, бигўем, ки ба конференция рўҳи ленинӣ хос буд, дар он рўҳи масъулияти олӣ дар назди халқ, дар назди революция тантана дошт. (**Чапакзанӣ**). Як худи ҳамин ба конференция аҳамияти хос мебахшад.

Фаъолии бағоят пурҷўшу хурўши вакилонро қайд накардан мумкин нест. Бояд гуфт, мо дучори вазъияти ғайриоддӣ шудем. Охир танҳо шумораи шахсоне, ки номашонро дар рўйхати музокира нависонда буданд, қариб ба 300 нафар расид. Мутаассифона, ҳама сухан гуфта натавонистанд, вале эҳтиёҷоти изҳори фикр ба андозае дар маҷлисҳои комиссияҳои редакционӣ қонеъ шуд — ман ба шумо гуфтам, ки дар он ҷо қариб 150 кас фикрашро гуфт. Ин шакли кори барои мо нав, ки дар он умуман қариб даҳьяки вакилони конференция иштирок кард, барои муҳокимаи кории бисьёр масъалаҳои конкретие, ки дар рафти мубоҳисаҳо ба миён омаданд ва ёфтани роҳи онҳо имкон дод.

Дар конференция рўҳи серталабии олӣ, гузориши ҷиддию принципии масъалаҳо ва дар айни замон рафоқати партиявӣ, ҳатто гуфтан мумкин аст, хайрхоҳӣ нисбати якдигар ҳукмрон буд. Ин ҳам барои тамоми партия, тамоми ҷамъиятамон ибратомўз аст. Байни ҳамфикрон, одамоне, ки ба кори бузурги бозсозӣ, навсозии ҷамъият остин барзадаанд ва онҳо намояндаи садҳо, ҳазорон, миллионҳо нафар рафиқони партиявиашон, тамоми халқи советӣ мебошанд, ки бо шавқу рағбати зиёд ба кори конференцияамон чашм дўхтаанд, ҳамин хел бояд бошад. Ба ин маънӣ конференция — ба фикрам, ин тавр гуфтан ҷоиз аст — муҳити сиёсиеро инъикос кард, ки дар мамлакати мо устувор мегардад ва сатҳи инкишофи демократиеро нишон дод, ки партия ва на фақат пар-

тия, балки тамоми ҷамъияти советӣ дар тӯли андаке бештар аз се соли баъди Пленуми апрелии Комитети Марказӣ ба он ноил гардидааст.

Акнун дар бораи мазмуни корҳоямон гап заданиам. Ҷамъбасти асосии вай аз он иборат аст, ки аз рӯи ҳамаи масъалаҳои куллие, ки дар заминаи Тезисҳои КМ КПСС мавзӯи муҳокимаҳои умумипартиявӣ, умумихалқӣ буданду сипас дар ин толор мавзӯи мубоҳисаҳои гарму ҷӯшон гардиданд, роҳи программавии сиёсӣ муайян карда шуд. Зимнан, конференция на фақат пешниҳодоти Комитети Марказиро маъқул донист, балки онҳоро аз бисьёр ҷиҳат бо таҷрибаи ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ такмил дод. Гап ин тавр: ҳамаи мо аз ин минбар сухани намояндагони синфи коргар, деҳқонон, зиёиён, олимону ходимони маданият, мутахассисони соҳаҳои гуногуни халқ, роҳбарони корхонаҳою коркунони партиявиро бо мароқи том ва бо диққати зиёд шунидем.

Аслан конференция маҷмӯи проблемаҳоеро дар бар гирифт, ки дар марҳилаи ҳозира дар назди партия ва мамлакат истодаанд. Вале агар мо ба ҷиҳати муҳими мубоҳисаҳо ва қарорҳои қабулкардаамон диққат диҳем, мехостам, ин матлабро зикр кунам, Масъалаи роли партия ва пешоҳанги сиёсӣ дар маркази диққати конференция буд. Агар ақидаҳои вакилонро мухтасар хулоса кунем, дар ин масъала чиро қайд кардан мумкин аст? Дар он хусус эътимоди комил ҳаст, ки партия программаи аниқи амалиётеро дорост, ки онро съезди XXVII КПСС муайян карда, таҷрибаи имрӯзаи бозсозӣ ғанӣ гардондааст. Вай аз дастгирии бечунучарои халқ, ки сиёсати бозсозиро маъқул ёфт ва онро нобозгард сохтанист, бархурдор аст. Ба фикрам, вакилони конференция ба ин шакку шубҳа надоранд. (**Чапакзанӣ**).

Дар ин ҷо майлу хоҳиши боз ҳам тавонотар дидани партия бо эҳтиросу қатъият садо дод, ки мавриди таҳсину таҳният аст, аз ин, ба фикрам, мою шумо ҳама хурсандем. Конференция, чи тавре ки дар резолюцияи он қайд шудааст, талаб кард, ки партияи мо на танҳо аз рӯи мазмун, балки аз рӯи услубҳои фаъолият низ комилан партияи типи ленинӣ бошад. Ба ибораи дигар, вай бояд аз услубҳои маъмурию фармондиҳӣ қатъиян даст кашад ва сиёсаташро бо кори ташкилотчигӣ, кори байни кадрҳо, кори идеологӣ зимни риояи қатъитарини қонунҳои советӣ ва принципҳои демократии ҳаёти ҷамъиятӣ амалӣ намояд.

Ба кор кардан дар ивази органҳои давлатӣ, ба ҳеҷ як фармонфармоӣ ба иттифоқҳои касаба, комсомол, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, иттифоқҳои эҷодӣ ва иттифоқҳои дигар қатъиян роҳ додан лозим нест. Оё ин чунин маънӣ дорад, ки роли роҳбаронаи партия суст шуда метавонад? Чунин шубҳаҳо баён шуданд. Ба фикрам, конференция ба ин савол ҷавоби басо равшану боварибахш дод: Не. Партия чун партияи ҳукмрон монда, барои иҷрои роли роҳбаронаи худ тамоми фишангҳои зарурӣро дорост. Ва фишанги асосӣ 20 миллион коммунист аст, ки партия бо мадади онҳо роҳи сиёсиашро дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият амалӣ мегардонад.

Дар шароити демократиконӣ, ошкорбаёнӣ, тағьир ёфтани вазифаҳои комитетҳои партиявӣ обрӯи партия, рафиқон, аз санҷиши ҷиддӣ мегузарад. Ин процесс кайҳо боз давом дорад. Биёед рӯирост гӯем, дар шароити системаи маъмурию фармондиҳӣ, ки аппарати партиявӣ ба ҳама кор соҳибихтиёрӣ мекард, аксар вақт фаҳмидан осон набуд, ки обрӯи ҳақиқии сардори комитети партиявӣ ва котиби партиявӣ, ақаллан «обрӯи мансаб» куҷост ва ба ин сарвар танҳо аз рӯи зарурат тобеъанд.

Шубҳае нест, ки рафиқон, бозсозӣ, ислоҳоти системаи сиёсӣ вазъи тамоман дигарро ба миён меорад. Роли роҳбаронаи партия дар шароити нав комилан бо обрӯи реалие муайян мегардад, ки онро ҳар дафъа бо корҳои конкретӣ аз нав исбот кардан лозим меояд. Аз ин рӯ ба мо ҳаётан муҳим аст, ки ба ҷузъитарин коҳилии аъзоёни партия роҳ надиҳем. Ҳар коммунист бояд мубориз роҳи бозсозӣ, навсозии революцио-

нии ҷамъият гардад. Бигузор ин наказн асоситарини конференцияи мо шавад. (**Чапакзанӣ**).

Умуман, рафиқон, конференция дар инкишофи самти лениниин Пленуми апрелии КМ, съезди XXVII партия, дар такмили назария ва амалияи бозсозӣ марҳалаи бузурге гардид. Миқёсу эътибори сиёсии он бо ҳамин муайян мешавад.

Ба ин муносибат мехоҳам як мулоҳизаи принципиро баён кунам. Мо як қатор қарорҳои ҳаматарафа бамулоҳизаю пурмасъулият қабул кардем. Вале агар татбиқи онҳоро кашол диҳем, ки ин аз касалии кӯҳнаи мо буда, аз он ҳоло раҳо наёфтаем ва он дар солҳои аввали бозсозӣ низ зуҳур ёфт, он гоҳ бисьёр корҳоямон барбод хоҳад рафт.

Инро рӯирост гуфтан лозим. Биёед аз касалиҳои кӯҳна халос шуда, мунтазири ягон фармону дастур, нишондоду тавзеҳоти иловагӣ нашуда, фавран ба кори амалӣ сар кунем.

Дар доираи КМ КПСС ва Президиуми Совети Олии СССР кори зарурнро ба роҳ мондан лозим аст. Қорро тавре бояд ба роҳ монд, ки маъракаи ояндаи ҳисоботу интихобот дар партия аз рӯи принципҳое сурат гирад, ки дар хусуси онҳо мо дар ин ҷо шарт кардем. Дар тирамоҳ ба структураи аппарат бояд тағьирот дохил кард. Дар бораи азнавсозии Советҳо бошад, маҷмӯи масъалаҳои ба ин вобастаро дар сессияи тирамоҳии Совети Олии СССР муҳокима кунем. Моҳи апрели соли 1989 интихоботи депутатҳои халқии СССР, тирамоҳи соли оянда бошад, интихоботи Советҳои Олии республикаҳои иттифоқӣ ва автономиро гузаронидан мумкин мебуд.

Президиуми конференция аҳамияти бағоят калони ин проблемаҳоро ба назар гирифта, ба муҳокимаи вакилон резолюцияи мухтасарро дар бораи як қатор тадбирҳои таъҷилии татбиқи амалии ислоҳоти сиёсии мамлакат пешниҳод мекунад.

Ин оид ба ҷамъбасти сиёсии конференция аст. Ҳар вакил ба хона баргашта, ба ҳамкорон, ба коммунистону бепартиявиён, ба тамоми гражданинҳо гуфта метавонад, ки мо минбаъд чӣ хел амал мекунем, қарорҳои онро чӣ хел ба ҳаёт татбиқ менамоем.

Баъд: масъалаи демократиконии ҷамъият, ислоҳоти куллии системаи сиёсӣ то лаҳзаи охирини кори конференция дар маркази диққатамон буд. Мо самту меъёрҳои асосии онро муайян карда, ба фикрам, ба саволи асосии конференция: бозсозиро чӣ тавр авҷ гиронем ва нобозгашт гардонем, ҷавоб додем.

Ҳамин тариқ, дилпурона метавон гуфт, ки конференция аз ӯҳдаи иҷрои вазифаи асосиаш баромад. (**Чапакзанӣ**).

Албатта, барои амалӣ гардондани ислоҳот ҷӯшу хурӯши ташкилотчигӣ дар пеш аст. Ба мо лозим меояд, ки ҳамаи инро ҳам дар партия ва ҳам дар ҷамъият муфассал муҳокима кунем. Вале мо акнун медонем, ки системаи сиёсиро маҳз чӣ хел дигаргун созем, мо афкори умумиро муайян намудем ва онро дар шакли дастурҳои сиёсӣ ба расмият даровардем. Дар конференция давом ва такмил додани ислоҳоти куллии иқтисодӣ қатъиян зикр шуд, ки ин аҳамияти калон дорад. Ба он қарорҳои Пленуми июнии (соли 1987) КМ, ҳуҷҷатҳои нави қонунгузор, хусусан қонунҳо дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, дар бораи кооперация замина гузоштанд. Таҷрибаи моҳҳои аввали кори принципан нави бисьёр корхонаҳо, масъалаҳои рафти истеҳсолот дар маркази диққатамон буд, ки ин дуруст аст: ҳамаи ҳодисаҳое, ки дар базис рӯй медиҳанд, барои ҷамъият аҳамияти бағоят калон доранд. Ин таҳкурсии бозсозист.

Дар хусуси лаҳзаҳои асосию муҳими мубоҳиса аз рӯи ин масъалаҳо сухан пеш аз ҳама аз он рафт, ки баъди конференция мо бояд барои пурра аз байн бардоштани механизми боздоранда сахт камар бандем. Намояндагони қариб ҳамаи ҳайати вакилон гуфтанд, ки ҳоло бюрократизм, ба қавле, ҷонсахт аст, муқобилат мекунад, садди роҳамон меша-

вад. Дар натиҷа, ислоҳот дар бисьёр самтҳо дар як ҷой пой мекӯбад. Ин шояд яке аз мушоҳидаҳои муҳимтаринест, ки вакилон дар ин ҷо изҳор намуданд. Яъне сухан аз зуҳуроте меравад, ки бисьёр маъмул шудааст Аз ин рӯ, ҳам дар КМ, ҳам дар ҳукумат ва ташкилотҳои марказию маҳаллӣ мо бояд тамоми қувваамонро барои пешрафти босуръати процесси ислоҳоти куллии иқтисодӣ истифода барем.

Ба фикрам, вакилон бо рафиқоне ҳамақидаанд, ки аз зарурати ба ҳалли проблемаҳои озуқаворӣ ҳоло равона кардани қувваҳои асосӣ, ҳамчун вазифаи якумдараҷа ба миён гузоштани ёрии ҳарҷониба ба деҳқононамон, тараққӣ додани хоҷагии қишлоқ сухан ронданд. Корҳоеро, ки дар ин панҷсола барои иҷрояшон имкон ҳаст, якдилона дастгирӣ мекунанд, ки ҳатман ба ҷо оварем. Мо ҳоло бисьёр маблағу ресурсҳои иловагиро дарьёфтем ва бо роҳҳои гуногун ба ин соҳа равона кардем. Ҳамаи ин маблағу ресурсҳоро бояду шояд истифода бурдан лозим. Тараққӣ додани деҳот вазифаи муқаддаси мост. Ба фикрам, баъди конференция бозхостро қатъитар намуда, тамоми процесси татбиқи дастурҳои онро барои дастгирии сектори аграрӣ, меҳнаткашони деҳот таҳти назорат гирифтан даркор аст. Он вақт мо проблемаҳои озуқавориро зудтар ҳал карда метавонем. **(Чапакзанӣ).**

Боз як хусусияти конференция, ба фикрам, ҳамин аст, ки муҳимтарин масъалаҳои сиёсат ва иқтисодиёт дар конференция бо соҳаи маънавӣ зич алоқамандона муҳокима шуда, гӯё як навъ меъёри маънавӣ пайдо карданд. Ин зуҳуроти чунин ҳолатро комилан фаҳмидани мардум аст, ки дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъият, дар шароити ба тамоми процессҳои ҷамъиятӣ таъсири бузург расондани революцияи илмию техникӣ ягон проблема бе неруи интеллектуалӣ ва маънавии халқ бояду шояд ҳал шуданаш мумкин нест. Бинобар ҳамин масъалаҳои илм, маориф, маданият, тақдири адабиёт ва санъат бо ҳисси масъулияти зиёде муҳокима шуданд.

Ягон форуми дигари партиявӣ, ҳатто съездро дар хотир надорам ва намедонам, ки дар онҳо аз боби ин масъалаҳо ба чунин андоза зиёд сухан ронда шуда бошад. Аз ин минбар нуқтаҳои назари мухталиф баён шуданд. Ин нуқтаи назар тамоюлҳоеро инъикос менамояд, ки дар шуури ҷамъиятӣ ба ҳам таъсир мерасонад ва баъзан зидди ҳамдигар мубориза мебарад. Ин қонунист. Мо плюрализми ақидаҳоро пойдор гардонда, монополияи маънавиётро рад мекунем. Ба мулоҳизаҳое, ки дар конференция баён шуданд, як ақидаи асосӣ хос буда, он чунин аст: дар ҳамаи масъалаҳо инсонро ба асос гирифтан, манфиати халқро дар назар доштан, сарватҳои гуманистии социализмро пойдор гардондан лозим аст. Ба фикрам, шумо ба ин ақида розиед. Дар он сурат муҳити софи маънавии ҷамъият ҳам муқаррар шуда, афкори эҷодӣ ғайратмандона кор карда, маданият ҳақиқатан ҳам нашъунамо меёбад.

Ба мо боварии кӯр-кӯрона ба ояндаи рахшон не, балки пешгӯии илмие лозим аст, ка ба дониши мукаммалу амиқи имкониятҳои бепоёни аҳли ҷамъияти социалистӣ, меҳнат ва эҷодиёти вай такья мекарда бошад. Маҳз бинобар ҳамин мо аз симои нави инсондӯстонаи социализм чун мақсади бозсозӣ сухан меронем. **(Чапакзанӣ).**

Гуфтан мумкин аст, ки масъалаи ошкорбаёнӣ аз масъалаҳои муҳимтарини конференция буд. Пеш аз ҳама бинобар он, ки худи мубоҳисаи мо оқибати дар ҷамъият пойдор шудани муҳити кушодагӯӣ, поквиҷдонӣ, самимият мебошад. Боз бинобар он, ки дар ин ҷо худи мавзӯи минбаъд чӣ ранг гирифтани ошкорбаёнӣ ҳадду ҳудуди имконпазиру оқилонаи он муҳокима шуд. Дар ин ҷо фикрҳои мухталиф баён шуда бошанд ҳам, ба фикрам воситаҳои ахбори оммавӣ, кори онҳоро дар роҳи рӯфта партофтани ҳодисаҳои мухталифи манфии аз гузашта меросмонда, дастгирӣ кардани одамони далеру шуҷоатманд. қаҳрамонони ҳақиқии бозсозӣ зарур мебошад ва дар ниҳояти кор фикри ҳама дар ин бобат як хел буд.

Аз тарафи дигар, аз журналистон қатъӣ талаб карда шуд, ки масъулиятро барои каломи чопӣ зиёд кунанд, аз даъвою ғурури гурӯҳию идоравӣ, аз чунин даъво, ки донистани ҳақиқат фақат насиби онҳо бошад, дур шаванд. Халқ замонҳоеро дар хотир дорад, ки каломи чопӣ олоти фармонфармонии мансабдорон ва бюрократҳои худсар шуда монда буд. Бинобар ҳамин имрӯз, дар замони гуманизацияи ҳамаи соҳаҳои ҳаёти мо омӯхтани маданияти танқид, маданияти баҳсу муиозираи рафиқона хеле муҳим аст. Ба фикрам, аз ин ҷиҳат ҳам кори конференция беҳуда набуд: чӣ тавр шудани мубоҳисаи партиявиро ҳамаи мо беҳтар мефаҳмидагӣ шудем. (**Чапакзанӣ**).

Дар доираи мулоҳизаҳое, ки дар атрофи ин мубоҳиса баён ёфтанд, аз мадди назар дур монондани нутқи Борис Николаевич Ельцинро нораво медонам. Пеш аз ҳама, ба фикрам, мову шумо ба вай сухан дода, дуруст рафтор кардем. Чунон ки дар боло гуфтам, аз рӯи принципи демократӣ амал карда, пардаи рӯи асрори ин қабил масъалаҳоро бардоштан лозим аст, зимнан бояд гуфт, ки ин масъала ягон сирру асрор надорад.

Ҳамон қисми нутқи рафиқ Ельцин, ки дар он сухан аз масъалаҳои конкретии дар конференция муҳокимашаванда меравад, аз бисьёр ҷиҳат ҳам ба маърӯза ва ҳам ба музокира мувофиқ аст. Ба ин маъно пешниҳодоти вай ба маҷрои умумии мубоҳиса ҳамроҳ мешавад. Мо ҳаминро ҳам таъкид менамоем, ки рафиқ Ельцин ҳам мисли дигарон ба тарафдории давом додани бозсозӣ, ба тарафдории ба манфиати ҷамъият ва халқ қуввату вусъат додани он фикр баён кард.

Вале ман ба чунин гуфтаҳои Б. Н. Ельцин розӣ шуда наметавонам, ки мо бозсозиро бидуни таҳлили кифояи сабабҳои пайдо шудани касодӣ, бидуни таҳлили вазъи ҳозираи ҷамъият, бидуни таҳлили мукаммали таърих, бидуни таҳлили саҳву хатоҳои партия эълон кардаем ва гӯё бозсозӣ характери намоишкорона дошта бошад.

Мо дар рафти тайёрӣ ба конференция, дар рафти мубоҳиса дар партия ва ҷамъият, дар худи конференция ҳам ба комьёбиҳо, ҳам ба проблемаҳои бозсозӣ баҳои принципӣ дода, натиҷаи фаъолияти органҳои партиявию давлатӣ, коллективҳои меҳнатӣ ва тамоми мамлакатро ҷамъбаст кардем. Метавон гуфт, рафтори мо дуруст аст, рафиқон, зеро аз рафту вусъати бозсозӣ ҳамаи мо дар ташвишем. Ин ташвиш дар конференция ҳам зоҳир шуд, худи ҳамин ташвиш моро сафарбар кард, азми моро ба қатъиян вусъат доданиислоҳот қавӣ гардонд.

Дар давоми се сол мо ба дигаргуниҳои революционӣ муваффақ нашудем, гуфта танқид кардани рафиқ Ельцин ҳам ба фикрам нодуруст ва номақбул аст. Албатта, агар мақсади умумии бароиояндаи дур пешбинишуда, ба воситаи бозсозӣ ба ҳолати сифатан нав расидани ҷамъияти моро ба назар гирем, бояд гуфт, ки аз боби дигаргунсозии революционӣ сухан рондан ҳоло барвақт аст. Мо барои фаҳмидани ҷамъияте, ки дар он зиндагӣ дорем, барои фаҳмидани решаи бисьёр ҳодисаҳои ҳозира, барои фаҳмидани муҳит ва робитаи мо бо ин муҳит вақти бисьёре сарф кардем. Ҳамаи инро дарк кардан лозим буд, то ки «бо ҷаҳишҳои революционӣ», ки басо хавфноканд, амал накунем ва дар сиесат ба худсарӣ роҳ надиҳем. Мо бояд ҷамъият, иқтидори интеллектуалӣ ва илмии вайро сафарбар карда, ба ҳамаи ин сарфаҳм рафтем ва дар асоси таҳлили ҷиддии танқидӣ сиёсати бозсозиро муайян менамудем ва баъд онро дар самтҳои асосӣ дар қарорҳои амалӣ татбиқ мекардем. Ин корро кардан лозим буд. Ин корро бо ҳисси масъулият буд кардан лозим буд. Ба ҳамин тариқ, мо сиёсати бозсозиро ба пеш гузоштем, илоҷи дигар набуд. (**Чапакзанӣ**). Худи ин комьёбии калони партия дар марҳалаи гузашта буд.

Аз рафти иҷрои вазифаҳое, ки халқамонро ба изтироб овардаанд, мо ҳам мисли рафиқ Ельцин дар ташвишем. Ба фикрам, аз нутқи нотиқони конференция, хусусан аз нутқи намояндагони синфи коргар дида

мешавад, ки меҳнаткашон ба зуд ҳал шудани ин масъала умед мебанданд.

Намедонам, ки чаро рафиқ Ельцин дар бораи Тезисҳои КМ ҳам фикрҳои танқидӣ баён карда, асосноку мулоҳизакорона будани тезисҳоро зери шубҳа гирифт. Ин ҳуҷҷат ҳам дар партия, ҳам дар мамлакат, ҳам дар ҷаҳон ҳуҷҷати басо ҷиддӣ дониста шуд. Чунин даъвои вай ҳам фаҳмо нест, ки гӯё дар тайёр кардани Тезисҳо аъзоёни КМ иштирок накарда бошанд. Шахсан худи ман бо ду сеяки аъзоёни КМ сӯҳбат доштам, ғайр аз ин онҳо фикру мулоҳизаҳои худро навиштаанд ва дар маҷлисҳо баён кардаанд. Ниҳоят, Пленум барпо шуда, дар он лоиҳаи Тезисҳо муҳокима шуд ва дар кори он рафиқ Ельцин иштирок дошта бошад ҳам, чизе нагуфт ва нутқ кардан нахост. Аъзоёни КМ дар ҳамин ҷо ҳозиранд, чӣ тавр будани воқеаро дар хотир доранд.

Ба фикрам, рафиқон, конференцияи имрӯзаи мо, тамоми характери мубоҳиса, ҳуҷҷатҳои қабулшуда далели равшантарини он аст, ки бозсозӣ дар мамлакат давом дошта, торафт вусъат мегирад.

Ман ба ҳамаи он чӣ ки дар КМ ва дар Бюрои Сиёсӣ рӯй медиҳад, ҳамчун инсон сарфаҳм рафтанӣ шуда (охир ин дар навбати аввал ба Котиби генералӣ дахл дорад) ба саромади воқеа барнагашта наметавонам. Вақте мо рафиқ Ельцинро ба мансаби котиби якуми комитети партиявии шаҳри Москва тавсия кардем, ҳаминро ба асос гирифта будем, ки кори ташкилоти партиявии пойтахтро ҷиддан беҳтар кардан ва худи муҳити Москваро солим гардондан лозим аст. Ба ин мансаб одами пуртаҷрибаю серғайрате лозим буд, ки вазъиятро аз нуқтаи назари танқидӣ мулоҳиза карда метавониста бошад. Мо ин фазилатҳои рафиқ Ельцинро пай бурда будем ва ҳамин ҳолат асоси ба ин мансаб пешбарӣ шудани вай гардид. Ба ин кор камина ҳам ҳисса гузоштааст. Вақтҳои аввал рафиқ Ельцин ба кор фаъолона камар баст, барои авҷ гирондани кор бисьёр ғайрат мекард, ба муқобили ҳодисаҳои манфие, ки дар Москва бисьёр буданд, муборизаро вусъат дод. Мо ин кӯшишу ғайрати вайро дастгирӣ карда, мефаҳмидем ки дар назди ташкилоти партиявии Москва вазифаҳои душворе истодаанд, вале дар як марҳалаи муайян пай бурдем, ки як ҳодисаи номатлуб сар шудааст. Ин ҳодиса вақте сар шуд, ки ба ҳалли амалии масъалаҳои бозсозӣ, ба татбиқи он дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт шурӯъ кардан ва дар роҳи дигаргунии куллӣ ғайратмандона ва ҳамаҷониба кор бурдан лозим шуд. Ҳам тамоми комитети партиявии шаҳр ва ҳам котиби якуми он аз ӯҳдаи иҷрои ин вазифа набаромад. Ҳамон вақт рафиқ Ельцин ба ҷои он ки ба ташкилоти партиявӣ, ба мардум, ба коллективҳо такья кунад, дӯғу пӯписа ва усулҳои амру фармондиҳиро пеш гирифт. Дар ин асно кадрҳои бисьёре нав карда шуданд.

Вақтҳои аввал мо гумон доштем, ки ин шояд дуруст бошад, эҳтимол шахсони ношоиста интихоб шудаанду конференцияи шаҳрӣ масъалаи кадрҳоро дуруст ҳал карда натавониста бошад. Шояд ҳамин тавр ҳам шуда бошад. На ҳама аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои нав баромада, роҳбарии ташкилоти партиявиро дар чунин марҳалаи муҳими тараққиёти шаҳр ва мамлакат ба зиммаи худ гирифта тавонад. Вале вақте вай дафъаи дуюм ва сеюм кадрҳоро нав кардан гирифт, мо аз ин ҳолат ба ташвиш афтодем. Ман дар Бюрои Сиёсӣ ба рафиқ Ельцин мулоҳизае баён кардам. Ба Борис Николаевич чун рафиқ гуфтам, ки барои худ хулоса бароварда, мулоҳизаро дар кораш ба назар гирад. Ба ибораи дигар гӯем, ин фақат ёрӣ буду бас.

Фоҷиаи рафиқ Ельцин чун корманди сиёсӣ аз чӣ иборат аст? Дар марҳалае, ки ба иҷрои амалии кор шурӯъ кардан лозим шуд, қувваи вай нарасид ва ӯ роҳи гапфурӯшию сафсатахонӣ ва усулҳои маъмуриро пеш гирифт. Вале ҳамон вақт ҳам Бюрои Сиёсӣ рафиқ Ельцинро одами ношуд ва ноӯҳдабаро намедонист, ин масъаларо бояд ҳама донанд ва онро пурра баён кардан лозим аст. Мо вайро мисли пештара дастг

рӣ мекардем, доир ба Москва қарорҳои калон қабул шуданд ва ман дар ин бора дар пленуми комитети партиявии шаҳри Москва гап зада будам.

Моҳи августи соли 1987 ман вақти дар отпуск буданам номаи шахсии рафиқ Ельцинро гирифтам. Вай дар мактубаш масъалаи аз вазифаи котиби якуми комитети партиявии шаҳр озод карданро гузошта буд. Ман зарур донистам, ки шитоб накунам, ба ин масъала ҳамаҷонибa сарфаҳм равам, ин мактубро ҳатто аъзоёни Бюрои Сиёсӣ ҳам намедонистанд. Қарор додам, ки баъди отпуск бо Борис Николаевич сӯҳбат кунам ва ба ӯ тавсия намудам, ки баъди тадбирҳои 70-солагии Октябрь бо вай сӯҳбат кунем. Вай ба ин фикр розӣ шуд, вале хилофи маслиҳатамон ногоҳ дар Пленуми октябрии КМ ба сухан баромад. Дар бораи мазмуни нутқи вай ман пеш гап зада будам, нутқи ман дар пленуми комитети партиявии шаҳри Москва чоп шудааст, ҳамон вақт ман ягон гапи дигар нагуфтаам. Рафиқ Ельцин баъди муҳокима ва баъди баён шудани фикру мулоҳизаҳои рафиқон ба хатоҳои худ иқрор шуд.

Аз стенограммаи пленум — аз охири маҷлис, баъди тамом шудани нутқҳо як порчаро иқтибос меорам.

«**Горбачёв.** Гӯй ҷонӣ, дар бораи мулоҳизаҳои рафиқон, аъзоёни КМ чӣ фикр дорӣ. Онҳо дар бораи ту гапи бисьёре гуфтаанд ва бояд донанд, ки фикри худат чӣ хел аст. Қарорро худи онҳо қабул хоҳанд кард.

**Ельцин.** Ғайр аз баъзе ифодаҳо ман бо баҳои додашуда, умуман розиам. Ман имрӯз ба сухан баромада, Комитети Марказӣ ва ташкилоти партиявии шаҳри Москваро дар ҳиҷолат монондам, — ин хатои ман.

**Горбачёв.** Ту ба кори минбаъда қудрат дорӣ?

**Садоҳо.** Қудрат надорад. Вайро дар чунин мансаб монондани мумкин нест.

**Горбачёв.** Истед, истед, охир ман саволро ба вай додаам. Биёед масъаларо ба тарзи демократӣ ҳал кунем. Охир ҷавоби вай пеш аз қабули қарор барои ҳамаи мо лозим аст-ку.

**Ельцин.** Ман гуфтам-ку: Комитети Марказии партия, Бюрои Сиёсӣ, ташкилоти партиявии Москваро дар ҳиҷолат монондаам... Он чиро, ки гуфта будам, такрор мекунам. «Хоҳишмандам маро ҳам аз номзадӣ ба аъзогии Бюрои Сиёсӣ, ҳам аз роҳбарии ташкилоти партиявии шаҳри Москва озод кунед».

Чунинанд фактҳо. Баъди он ки нутқи рафиқ Ельцин нутқи аз ҷиҳати сиёсӣ хато дониста шуд — ба ин худи вай ҳам иқрор шуд, — ман бо вуҷуди ҳамин аз аъзоёни КМ пурсидам: биёед масъалаи аз вазифаи номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсӣ озод кардани вайро ҳозир ҳал накунем, ба Бюрои Сиёсӣ супорем, ки ин масъаларо дида бароядд. Вале аҳвол акнун тавре шуда буд, ки ин масъаларо ҳал накарда мондан мумкин набуд. Мо ҳамаи инро дар пленуми комитети партиявии шаҳри Москва нақл кардем ва дар он ҷо рафиқон аз кори рафиқ Ельцин гапҳои боз ҳам сахттарро гуфтанд, ки инро шумо медонед.

Умуман, рафиқон, ин на фақат барои рафиқ Ельцин, балки ҳам барои Бюрои Сиёсӣ, ҳам барои Котиби генералии Комитети Марказӣ, барои ҳамаи мо сабақ аст. Мо бояд бо роҳи таҷаддуди партиямон дар асоси принципҳои ленинӣ, дар асоси демократиконии ҳамаҷониба, дар асоси такья кардан ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ба кадрҳо, ба фаъолони интихобӣ қатъиян пеш равем. Мо вазифаҳои азими бозсозиро, ки дар назди худ гузоштем, бо усулҳои кӯҳнае, ки онҳоро на фақат партия, балки тамоми ҷамъият ва худи даврон маҳкум кардааст, иҷро карда наметавонем. **(Чапакзанӣ).**

Боз як сабақи дигар. Рафиқон дар конференция дуруст гуфтанд, ки дар бораи ҳамаи ин хабар додан, ҳамаи инро гуфтан лозим буд ва дар ҳамон сурат аҳвол то ба ин дараҷа намерасид. (Чапакзанӣ).

Дар бораи масъалае, ки ҳозир вакилонро аз ҳама бештар ба ташвиш овардааст ва ман инро аз рӯи нутқҳо ва аз рӯи хатчаҳо ҳис кардам, бори дигар сухан меронам рафиқон: иҷрои қарорҳоямонро чӣ тавр таъмин кунем. Бнёед тамоми кори партияро мувофиқи резолюцияҳои конференция ба роҳ монем ва то вақти ҳамаи инро дар Устав зикр кардани съезд мунтазир нашавем. Дастурҳои сиёсии конференция ҳастанд, мо аз рӯи ҳамин дастурҳо амал ҳоҳем кард. Ин якум.

Дуюм. Биёед ислоҳоти тамоми системаи сиёсиро мавқуф нагузорем, ин тадбир барои вусъати бозсозӣ зарур аст. Ин процесс аз ҳозир системаи сиёсии муносибро талаб мекунад. Ба такрори он ки баъди Пленуми январии КМ рӯй дод, роҳ додан мумкин нест. Пленуми январӣ Пленуми калон буда, дар он вазъият ҳамаҷониба таҳлил шуда, сабаби воқеаҳои мамлакат ва партия баён шуда буданд. Вале мо механизми иҷрои қарорҳои Пленумро мулоҳиза накардем ва ин қарорҳо дар ҳаво муаллақ монда, корамон мувофиқи дилхоҳ пеш нарафт. Ҳеҷ гоҳ роҳ додан мумкин нест, ки қисмати қарорҳои конференцияи партиявии мо низ ҳамин хел шавад.

Масъалаҳои бисьёре, ки дар ин ҷо бардошта шудаанд, дар резолюцияҳо инъикос наёфтаанд. Ба фикри ман ҳамаи инро ҷамъбаст карда, ба муҳокиман Пленум гузошта, супоришҳои конкретӣ дода, иҷрояшонро таҳти назорат гирифтан лозим аст. Дар бисьёр хатчаҳо пешниҳод шуд, ки ҳисоботи стенографӣ нашр шавад. Мо ин корро бояд ҳатман кунем, то ки партия, тамоми ҷамъиятро бо фикрҳое мусаллаҳ намоем, ки дар рафти мубоҳисаи конференция баён шуданд.

Боз як масъалаи дигар, рафиқон, ки дар арафаи конференция ва дар худи конференция бардошта шуд. Ин масъалаи сохтани муҷассамаи шаҳидони таъқибот. Шумо эҳтимол дар хотир дошта бошед, ки дар ин бора дар сухани хотимавӣ дар съезди XXII партия гуфта шуд ва он маъқул дониста шуда буд. Ин масъала дар съезди XXVII партия ҳам бардошта шуд, вале амалан ҳал нашуда монд. Чунон ки дар маърӯза гуфта шуд, нисбат ба шаҳидони кирдорҳои ғайриқонунӣ барқарор кардани адолат вазифаи сиёсӣ ва маънавии мост. Биёед ин вазифаро бо сохтани муҷассама дар Москва иҷро кунем. Ин иқдомро тамоми халқи советӣ дастгирӣ хоҳад кард, ки ба ин ман аминам. (**Чапакзанӣ**).

Дар охири нутқам боз ба сари масъалае меоям, ки дар назди конференция гузошта шудааст: чӣ кор кунем, ки бозсозии революционӣ, ки бо ташаббус ва роҳбарии партия дар мамлакат вусъат ёфтааст, такмил ёбад ва нобозгард шавад. Тамоми рафти кори мо, материалҳои мубоҳиса, ҳуҷҷатҳои ҷамъбастии конференция далели боэътимоди он мебошанд, ки конференция ба ин савол ҷавоби аниқ додааст: мо бозсозиро ба воситаи демократиконӣ, ислоҳоти иқтисодӣ ва дигаргун сохтани системаи сиёсӣ нобозгард мегардонем; мо ба воситаи бозсозии революционӣ ба ҳолати сифатан нави ҷамъиятамон, ба симои наву гуманистӣ ва демократии социализм муваффақ мешавем. Мо боз ҳам пеш рафта, роҳу усулҳои дар шароити демократия ва ошкорбаёнӣ ба ин мақсад расиданро эҷодкорона ҷустуҷӯ менамоем, дар роҳи иҷрои амалии вазифаҳое, ки дар наздамон гузоштаем, устуворона кор мекунем. (**Чапакзанӣ**).

М. С. Горбачёв матни резолюцияро хонда медиҳад, ки он якдилона қабул шуд. Ӯ ба вакилон корнамоиҳои нек ва дар корҳояшон муваффақиятҳо орзу мекунад.

Ба матбаа 01.07.88 супурда шуд. Ба чопаш 22.07.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17124 (тоҷикӣ—12007, русӣ—5117). КЛ. 04872. Супориши 2506.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

**Индекс 77559** **ISSN 0130—240X**

**Нархаш 25 тин.**

# Обунаро ба журнали
# «КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН»

**ҳамаи шӯъбаҳои алоқа**
**ва органҳои «Союзпечать»**
**бе маҳдудият қабул мекунанд.**
**Обунаро дар корхонаҳо, ташкилоту муассисаҳо,**
**колхозу совхозҳо паҳнкунандагони ҷамъиятии**
**матбуот қабул менамоянд.**

**ОБУНА БАРОИ СОЛИ 1989**
**АЗ 1 ЯНВАРИ СОЛИ 1988**
**ОҒОЗ ЁФТ**

**Обунаро барои соли ҷорӣ низ ба расмият**
**даровардан мумкин аст**
**Барои журнали «Коммунисти Тоҷикистон»-ро**
**аз аввали моҳи оянда гирифтан**
**обунаро то 12-уми моҳи гузашта**
**ба расмият даровардан даркор аст.**

**Нархи солонаи обуна — 3 сӯм.**
**Журнал ҳар моҳ**
**ба забонҳои тоҷикӣ ва русӣ мебарояд.**




ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!

# Коммунисти Тоҷикистон



## Дар шумора:






9

1988

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

9 сентябрь 1988

ҲАР МОҲ ВА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

Муҳаррири техникӣ
И. И. Аҳмадов
Мусаҳҳеҳон:
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонқулов

ТЕЛЕФОНҲО:
сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:
сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ

## ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ИТТИФОҚИ СОВЕТӢ

**29 июли соли 1988 Пленуми навбатии Комитети Марказии КПСС барпо шуд.**

**Дар Пленум масъала «Дар бораи кори амалӣ оид ба иҷрои қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС» муҳокима шуд. Аз рӯи ин масъала Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв маърӯза кард.**

**Ба иштироккунандагони Пленум имконият дода шуд, ки бо лоиҳаи ҳуҷҷатҳое, ки Бюрои Сиёсии КМ КПСС дар асоси дастурҳои конференцияи XIX партиявӣ тайёр кардааст, пешакӣ шинос шаванд.**

**Аз рӯи маърӯза рафиқони зерин ба музокира баромаданд: В. В. Щербицкий — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Украина, В. П. Демиденко — котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯстанои Қазоқистон, Е. Д. Похитайло — котиби якуми комитети партиявии вилояти Омск, И. С. Болдырев — котиби якуми комитети партиявии кишвари Ставрополь, Н. Ф. Васильев — вазири мелиорация ва хоҷагии оби СССР, В. М. Кавун — котиби якуми комитети партиявии вилояти Житомири Украина, Ю. Ф. Соловьёв — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинград, К. З. Терех — вазири савдои СССР, А. А. Хомяков — котиби якуми комитети партиявии вилояти Саратов, В. Н. Плетнёва — бофандаи комбинати моҳути Кострома ба номи В. И. Ленин, Б. К. Пуго — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Латвия, А. Ф. Пономарёв — котиби якуми комитети партиявии вилояти Белгород, А. С. Сысцов — вазири саноати авиационии СССР, Н. Ф. Татарчук — котиби якуми комитети партиявии вилояти Калинин, Е. Е. Соколов — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Белоруссия, Г. В. Колбин — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон, В. А. Быков — вазири саноати тиббӣ ва микробиологияи СССР.**

**Дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв нутқи хотимавӣ кард.**

**Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарор қабул кард.**

**Пленум «Дар бораи ҳисоботу интихобот дар ташкилотҳои партиявӣ» ва «Дар бораи роҳҳои асосии бозсозии аппарати партиявӣ» низ қарорҳо қабул кард.**

**Пленум пешниҳоди Бюрои Сиёсии Комитети Марказиро дар бораи таҳти раёсати Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв барои тайёр кардани тавсияҳое, ки бо татбиқи ислоҳоти системаи сиёсии ҷамъияти советӣ алоқаманданд, ташкил намудани комиссияи КМ КПСС-ро қабул кард.**

**Бо ҳамин Пленуми КМ КПСС анҷом ёфт.**

# ДАР БОРАИ КОРИ АМАЛӢ ОИД БА ИҶРОИ ҚАРОРҲОИ КОНФЕРЕНЦИЯИ XIX УМУМИИТТИФОҚИИ ПАРТИЯ

## *Маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС*
## *М. С. ГОРБАЧЁВ*
## *дар Пленуми КМ КПСС 29 июли соли 1988*

Рафиқон!

Бюрои Сиёсӣ қарор кард, ки Пленуми ҳозираро барои он даъват кунад, ки чораҳои амалиро оид ба иҷрои қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партия — конференцияе, ки марҳалаи муҳимтарини сиёсии бозсозӣ гардид, муҳокима кунад.

Дар конференция ҳамаи мо махсусан хуб ҳис кардем, ки дар партия, дар ҷамъият дар бораи зарурати авҷ гирондани кори иҷрои вазифаҳои амалии бозсозӣ фикри қатъӣ ба миён омадааст. Махсусан вакилони коллективҳои истеҳсолӣ дар ин бора кушоду равшан сухан ронданд.

Якдилона талаб карда шуд, ки фурсатро аз даст надода, мунтазир нашуда, ба камбудию норасоиҳо бештар диққат дода, қатъӣ амал карда, тамоми пастию баландиҳои сари роҳи ҳаракатамон бартараф карда шаванд. Ошкоро иқрор мешавем, ки дар нутқҳои вакилон аз рафти корҳо на фақат изҳори ташвиш, балки изҳори норизоӣ ҳам карда шуд, ки органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, кадрҳои роҳбарикунандаи мо чӣ тавр амал мекунанд.

Рӯирост бояд гуфт, ки, рафиқон, вақт моро ба шитоб кардан водор мекунад. Ин бо чӣ алоқаманд аст?

Якум ин ки дар партия маъракаи ҳисоботу интихобот сар мешавад.

Вақте мою шумо дар бораи мӯҳлати гузаронидани конференцияи умумииттифоқӣ масъала муҳокима мекардем, ҳаминро дар назар доштем, ки конференция дар арафаи ҳисобот ва интихобот дар партия баргузор мегардад, то ки маҷлисҳои ҳисоботу интихоботи коммунистон ва конференцияҳои ташкилотҳои партиявии районӣ, шаҳрӣ, округӣ, вилоятӣ, кишварӣ аз рӯи дастурҳои сиёсии форуми умумии партия гузаранд.

Сонӣ, дар конференция мо аҳд кардем, ки тамоми кориислоҳоти системаи сиёсиро ҳозир бидуни кашолкорӣ тавре ташкил кардан лозим аст, ки баҳори соли оянда аз рӯи асоси нави ҳуқуқӣ интихобот гузаронда, съезди депутатҳои халқии СССР даъват карда шавад. Вакилони конференция барои минбаъд ҳам вусъат додани ислоҳоти иқтисодӣ қатъиян изҳори ақида карданд, зеро иҷрои вазифаҳои қатъии социалию иқтисодӣ ва беҳтар намудани ҳаёти халқ бо ҳамин алоқаманд аст.

Бинобар ҳамин, чи тавре ки рафтор накунем, вақтро аз даст додан лозим нест, бояд амал кард, қатъиян амал кард, барои ҳалли масъалаҳои амалие, ки хусусияти беш аз пеш тезу тунди сиёсӣ пайдо мекунанд, серталаб бояд шуд.

Умуман, рафиқон, вақти амал, вақти корҳои конкретӣ, вақти масъулияти рӯзафзуни ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, ҳамаи кадрҳои мо, ҳамаи коллективҳо, ҳар меҳнаткаш расид.

Ҳамаи мо имкон доштем, ки дар ин ҳафтаҳо аҳамияти конференцияро бори дигар андеша кунем, ба натиҷаҳо, қарорҳои қабулкардаи он баҳои дуруст диҳем. Гуфтан мумкин аст, ки дар ҳаёти партия воқеаи бемисл ба вуқӯъ омад. Конференция тамоми ҷамъиятро ба хурӯш овард. Худи муҳити он: бетакаллуфӣ, баҳсу мунозира, принципнокӣ, серталабӣ, ошкоро муҳокима кардани проблемаҳои пухтарасида ба бозсозӣ саҳми калонтарин гардид.

Конференция, ки дар вазъияти нави маънавию сиёсӣ, вазъияти реализм гузашт, партияро бо таҷрибаи нави мактаби умумихалқии сиёсӣ, мактаби ошкорбаёнӣ ва демократия ғанӣ гардонд. Шавқу ҳавас ба конференция суст намешавад. Ҳамаи масъалаҳое, ки конференция ба миён гузошт, ҳал кард, бо камоли рағбат муҳокима мешаванд. Конференция дар тамоми ҷаҳон низ боиси фикру мулоҳизаҳои ҳамаҷониба гардид.

Конференция неруи тавонои партияамонро бори дигар дилпурона намоиш дод. Ман гуфтаниям, ки партия дасту остин барзада ба тариқи навоварона, бо ҳисси масъулияти бузург дар назди халқ ошкоро ва дилпурона ҳарф зад. Конференция собит кард, ки КПСС чун қувваи ҳақиқатан пешбарандаи бозсозӣ, ташаббускору сарвари эътирофшудаи он, ки манфиатҳои куллии халқ ва социализмро ифода менамояд, амал мекунад. Ин натиҷаи бағоят муҳимтарини сиёсии конференцияи партиявии мост.

Хулласи калом, ҳозир мо дилпурона гуфта метавонем, ки баъди конференция ҳам партия, ҳам ҷамъияти мо он партияю ҷамъияти дирӯза нестанд. Тайёрӣ ва гузаронидани конференция дарки ҳам гузашта, ҳам ҳозира ва ҳам ояндаи мамлакатро ба қуллаҳои нав расонданд.

Вакилон саҳву хато ва ҷинояткориҳои замони гузаштаро қатъиян маҳкум карданд. Дар баробари ин онҳо кӯшиши паст задани комьёбиҳои таърихии халқи советиро қатъиян рад намуданд. Дар конференция ба рафти бозсозӣ, комьёбиҳо, камбудию норасоии он аз мавқеи принципиалӣ баҳо дода шуд. Дилпурона гуфтан мумкин аст, ки конференция моро водор кард, ки ба проблемаю вазифаҳои пешравии мо бо роҳи навсозии ҷамъият ба тариқи нав баҳо диҳем.

Конференция намоиш дод, ки коммунистон, тамоми халқ ба суботкорона пеш бурдани бозсозӣ, ба он бахшидани хусусияти бебозгашт, дар ҳамаи соҳаҳои сиёсати дохилӣ ва берунӣ ғайратмандона ҳал кардани масъалаҳои амалӣ саъю кӯшиши бузург доранд.

Дар баробари ин конференция нишон дод, ки дар ҷамъият рӯҳияи консервативӣ, ҳасрати замони гузашта, кӯшиши коштани тухми иштибоҳ, на ин ки ҳамчун бунъёдкории таърихӣ, балки як навъ қувваи номӯътадилгардонандаи вазъияти ҷамъият тасвир кардани бозсозӣ ҳанӯз бартараф карда нашудаанд. Агар мо хоҳем, ки дар сиёсат реалист бошем, инро ҳам ба назар нагирифтан мумкин нест.

Вакилони конференция ба он комитетҳои партиявие, ки тарзу усули корашонро ҳанӯз суст тағьир медиҳанд, аксар вақт барои дар шароити кушодагӯӣ кор кардан, баҳсу мунозира намудан, асосҳо овардан, барои ба тариқи большевикӣ қабул кардани танқид, чунон ки В. И. Ленин таълим медод, мардумро мӯътақид гардондан азму маҳорат зоҳир намекунанд, даъвои ҷиддӣ намуданд. Ба ҷӯшу хурӯш омадани қувваю ғайрати мардум, фаъолияти бедоршудаи ҷамъиятию сиёсии онҳо баъзе касонро ба тарсу ҳарос мегузоранд. Онҳо дар сухан тарафдори бозсозӣ—вале демократияи маҳдуд; тарафдори ошкорбаёнӣ—вале танқиди ба воя; тарафдори навсозӣ — вале шахсан барои онҳо ҳама чиз ба таври муқаррарӣ, ба тариқи кӯҳна боқӣ монад.

Бар зидди туфайлихӯрӣ бо душвории калон мубориза бурда мешавад. Аз одамони конкретӣ барои кори конкретӣ исроркорона талаб карда намешавад.

Вакилон бо дилпурӣ нишон доданд, ҳарчанд ки механизми мамониат шикаста шуда бошад ҳам, аз бисьёр ҷиҳат ҳоло ҳам ҷонсахт аст. Қонференция ба беҳтар фаҳмидани он ёрӣ расонд, ки структураю усулҳои кӯҳна дар куҷо ва чӣ тавр пеши роҳи навро мегиранд, ба он халал мерасонанд, ба пешравии кор роҳ намедиҳанд. Вале он боз нишон дод, ки бисьёр омилҳои боздорандаи бозсозӣ оқибати андешаи нокифояи баъзе тадбирҳо, бесалоҳиятӣ, сабабаҳои дигари субъективӣ мебошанд. Ҳамаи ин якҷоя ба мо манзараи ҳаққониро нишон медиҳад, ки мо дар ҳамин давраи бозсозӣ ба чӣ муваффақиятҳо ноил гаштем, чӣ масъалаҳоро бетаъхир ҳал кардан лозим меояд.

Дар ниҳояти кор, рафиқон, — ин барои Қомитети Марказӣ бағоят муҳим аст, — конференция дар баҳо додан ба рафти бозсозӣ ба ҳамаи мо реализм зам кард. Вай нишон дод, ки ҷамъият азми пеш рафтан, бартараф кардани консерватизм ва халалрасонӣ дорад. Вай дар айни замон ба ҳар гуна шиорҳои бардуруғи революционӣ, шиорҳои аз ҳаёт дур, талабҳои ифротӣ ва кӯшишҳои хаёлпарастонаи якбора ҳама чизро аз нав сохтан муқобил баромад.

Тайёрӣ ба конференция, худи конференция ба озмоиши сиёсии камолоти кадрҳо, маданияти сиёсӣ, ба шаклҳои демократии амалиёт азм доштани онҳо табдил ёфт. Қорҳои таъхирнопазири мо, захираҳо, шаклу усулҳои самарабахштарини корҳо махсусан равшан аён гардиданд. Мо дар конференция қарорҳое андешида, қабул кардем, ки дорои ҷиҳатҳои зиёди дигаргунсозиҳое мебошанд, ки қувваҳои потенциалии худинкишофи озодонаи ҷамъияти социалистиро бояд ба кор андозанд.

Натиҷаҳои конференция ва баҳсу мунозираҳоро бори дигар андеша карда, ба мо, рафиқон, зарур аст, ки қатъиян дар фикру зикри он шавем, ки корҳои амалиро босубот пеш гирем.

Қонференция нишон дод, ки ҳам дар партия ва ҳам дар халқ пас аз дастгирии бозсозӣ хусусан талабе боисрор ба миён гузошта мешавад, ки дар замони гузашта борҳо риоя карда намешуд, — ин ягонагии қавлу амал, ҷавобгарӣ барои амалиёти худ ва ҳам барои беамалӣ мебошад. Ин қонуни ҳатмии партияро пеш аз ҳама бояд худи кадрҳои партия риоя кунанд. Қор кардан, иҷрои қарорҳоро назорат кардан зарур аст. Вагарна саҳву хатоҳои кӯҳна ногузир такрор меёбанд. Фикри якдилонаи вакилон моҳиятан ҳамин тавр аст.

Ман дар бораи натиҷаҳои конференция сухан ронда, бо худи ҳамин фикру мулоҳизаҳои мухтасар қаноат мекардам. Аммо гаштаю баргашта такрор карданиам, ки, рафиқон, вақти амалиёти ғайратмандона расидааст. Онро ба таъхир андохтан мумкин нест. Фақат корҳои амалии иҷрои дастурҳои сиёсӣ, ки конференция муайян кардааст, ба бозсозӣ хусусияти бебозгашт мебахшанд.

Бюрои Сиёсӣ дар ин бобат чӣ кор мекунад?

Якум ин ки маҷмӯи лоиҳаҳо тартиб дода шудаст, ки дар онҳо таклифҳои иштироккунандагони конференция ба инобат гирифта шудаанд. Ин пеш аз ҳама ба озуқаворӣ, савдо, молҳои истеъмоли халқ ва хизматрасонӣ, яъне ба ҳамаи он чизҳое дахл дорад, ки ба одамон бевосита пешкаш мешаванд, ба эҳтиёҷоту ташвиши ҳамарӯзаи онҳо дахл доранд. Ҳуҷҷатҳо дар дасти шумост. Ин маро аз баёни муфассал халос мекунад.

Баъд, шумоёнро воқиф карданиам, ки мо ба амалӣ гардондани таклиф ва фикру мулоҳизаҳои танқидии вакилон чӣ тавр муносибат кардем. Бюрои Сиёсӣ аз рӯи ҳамаи масъалаҳое, ки ҳалли таъҷилии онҳо воҷиб аст, ба коммунистоне, ки дар ташкилотҳои дахлдор кор мекунанд, ба кадрҳои роҳбарикунанда супориш дод. Аз рӯи проблемаи пер-

спективӣ низ супориш дода, барои тайёр кардани таклифҳои конкретӣ мӯҳлатҳо муқаррар карда шудаанд. Бюрои Сиёсӣ ҳамаи ин корро аз мадди назар дур намекунад.

# I.

Рафиқон! Вазъияти конкретӣ тавре сурат мегирад, ки амалӣ гардондани қарорҳои конференцияи партия ба маъракаи ҳисоботу интихобот дар партия рост меояд. Ба фикрам, шумо розӣ мешавед, ки ҳисоботу интихоботи дарпешистода ба ҳисоботу интихоботи пештара монанд намешавад.

Ҳамаи ин ҳам Комитети Марказӣ ва ҳам комитетҳои партиявии маҳалҳоро вазифадор мекунад, ки ҳамаҷониба тайёрӣ дида, маъракаи ҳисоботу интихоботро ба дараҷаи бағоят олӣ гузаронанд. Ба ҳама бояд равшан бошад, ки ташкилотҳои партиявӣ худ аз санҷиши ҷиддӣ мегузаранд, дар назди ҷамъият имтиҳони масъулиятнок доранд.

Ин, аз афташ, сӯҳбати бевосита, ошкоро, софдилона, сӯҳбати дар ҳақиқат партиявӣ мешавад, ки чӣ тавр ҳар кадоми мо кори супурдаро ба ҷо меоварем, ба бозсозӣ чӣ гуна ҳисса мегузорем, оё суханони ҳама дар бораи дастгирии бозсозӣ бо рафтору амали зарурӣ устувор гардонда мешаванд. Ин гуна муносибат дар маҷлису конференцияҳои партиявӣ бояд асоси сӯҳбат гардад. Ин, рафиқон, дуруст аст. Ин ба талаби конференция дар бораи бештар кордонӣ, ба даст овардани натиҷаҳои зиёдтар мувофиқ аст.

Бинобар ҳамин ҳам ба маркази баҳсу мунозираи партиявӣ масъала гузоштан зарур аст, ки чӣ бояд кард, то ки ба бозсозӣ бештар динамизм, бештар самара бахшида, ба кашолкорӣ хотима дода шавад, то ки ба ҳамаи мамониатҳое, ки ба пешравии мо халал мерасонанд, зарбаи қатъӣ зада шавад.

Бинобар ин маҷлисҳои партиявӣ, конференцияҳоро ба тариқи демократӣ ошкоро гузаронда, ҳар гуна маъракабозиро барҳам зада, барои баҳои объективона додан ба вазъияти кор, ҳамаи масъалаҳое, ки мардумро ба ҳаяҷон овардаанд, роҳи васеъ кушодан муҳим аст.

Хуллас, дар маҷлисҳои ҳисоботу интихобот, конференцияҳои партиявии коммунистон сӯҳбати дар Конференцияи XIX партия саршударо бо ҳамон тариқ принципиалӣ, бо камоли масъулият ва кордонӣ давом додан лозим. Вазъияти кор маҳз ҳамин гуна муносибатро тақозо мекунад.

Дилпурона гуфтан мумкин аст, ки акнун органҳои роҳбарикунандаи партия низ ба тариқи нав интихоб мешаванд. Мо фикри вакилони конференцияро шунида, боварӣ ҳосил кардем, ки коммунистон дар вақти ташкили ҳайати роҳбарикунандаи партия бағоят серталаб мешаванд. Онҳо аз мавқеи принципиалӣ ҳал мекунанд, ки дар ин марҳалаи муҳими бозсозӣ, вақте ки мо дар соҳаҳои асосии бозсозӣ ба давраи корҳои амалӣ шурӯъ намудем, роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ бояд ба кӣ супурда шавад.

Тавсияҳои конференцияро дар бораи тартиби пешбарӣ ва муҳокимаи номзадҳо, ба бюллетени овоздиҳии махфӣ ҳамроҳ кардани шумораи назар ба мандатҳои муқарраршуда зиёдтари номзадҳо аз худи ҳозир ба кор бурда, ҳуқуқи ба ҳайати органҳои болоии партия аз поён пешбарӣ кардани номзадҳоро истифода намудан лозим аст.

Умуман, ҳамаи корҳоро, чӣ хеле ки мо дар конференцияи партия аҳд карда будем, дар ҳамон рӯҳияе, ки дар конференция ҳукмфармо буд, ба ҷо овардан лозим аст.

Бюрои Сиёсӣ бо назардошти аҳамияти вазифаҳое, ки бояд маъракаи дарпешистодаи ҳисоботу интихобот иҷро намояд, салоҳ мешуморад, ки аз рӯи ин масъала қарори махсуси Пленуми КМ КПСС қабул карда шавад. Мо бори аввал ин корро мекунем, вале ин тақозои худи

вазъият аст. Дар айни замон зарурати тағьир додани дастури оид ба интихобот низ ба миён меояд. Дар ин бобат шумо дар даст таклифҳоро доред ва аз рӯи онҳо фикру мулоҳизаҳои худро баён мекунед.

Ва боз ба як масъала, ки дар рафти маъракаи ҳисоботу интихобот ҳаққонӣ ба миён меояд, диққатро ҷалб карданиам. Дар бораи иҷрои дастурҳои конференция: ду мӯҳлат паи ҳам ба вазифаи роҳбарикунандаи партиявӣ мондан сухан меравад. Конференция тавсия кард, ки ин қоида аз маъракаи дарпешистодаи ҳисоботу интихобот сар карда, ба амал ҷорӣ карда шавад. Ба ин бояд чӣ гуна муносибат кард?

Таклиф шудааст, ки аз худи ҳамин интихобот ҳисоби мӯҳлатро сар кардан лозим аст. Чунон ки мегӯянд, қонун таъсири баръакс надорад. Ба фикрам, ҳамаи ин равшан аст. Дар айни замон дар рафти гузарондани маҷлису конференцияҳои ҳисоботу интихоботи партиявӣ коммунистон, албатта, савол дода метавонанд, ки бо рафиқоне, ки вақти дуру дароз инҷониб дар вазифаҳои интихобӣ мебошанд, чӣ кор кунем?

Вале Устави партия ба коммунистон ҳуқуқи комил медиҳад, ки масъалаи интихоб ё худ аз нав интихоб кардани ҳар коркуни партиявиро, сарфи назар аз мӯҳлати дар ин ё он вазифа кор карданаш, ҳал намоянд. Дар ин бобат на он аҳамияти ҳалкунанда дорад, ки роҳбар чанд сол кор кардааст, балки он чиз аҳамияти ҳалкунанда хоҳад дошт, ки вай аз ӯҳдаи вазифааш чӣ тавр мебарояд. Оё ба боварии коммунистон, меҳнаткашон сазовор аст, вайро дастгирӣ мекунанд. Ана ҳаминҳоанд маҳаки асосие, ки мо бояд дар вақти ташкили органҳои интихобӣ ба назар гирем. Ана дар ҳамин бора бояд дар қарори Пленуми КМ рӯирост гуфта шавад.

Боз як масъалае, ки дар ин ҷо, дар Пленум, бояд ҳал кунем, бо он алоқаманд аст, ки конференция ба тарафдории ташкили Комиссияи марказии назорату тафтишоти КПСС ва органҳои он дар маҳалҳо изҳори ақида кард. Агар худи ҳозир, дар рафти ҳамин ҳисоботу интихобот, ба барпо кардани ин органҳо аз поён сар мекардем, чӣ мешуд? Он гоҳ мо на фақат процессро метезондем, балки то съезд таҷрибаи аввалин андӯхта, дарк карда ҳам метавонистем. Тариқи дигари кор ҳам имконпазир аст: ин корро дар арафаи съезд ба ҷо меовардем. Биёед, маслиҳат кунем.

Дар бораи маъракаи дарпешистодаи ҳисоботу интихобот, дар бораи проблемаю масъалаҳое, ки мо бояд дар рафти гузарондани ин маърака ҳал намоем, сухан ронда, ба фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ махсус дахл карданиам. Маъракаи ҳисоботу интихобот дар партия маҳз аз онҳо сар мешавад. Аммо гап ҳатто на фақат дар ин аст. Гап пеш аз ҳама дар он аст, ки ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳам ба муносибати дар соҳаҳои иқтисодӣ ва социалӣ вусъат ёфтани процессҳои бозсозӣ ва ҳам ба муносибати вусъати демократиконии ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ, тамоми ҷамъият ба вазъияти нав афтода мемонад. Ин маълум аст. Ҳамаи корҳои амалӣ дар маҳалҳо, дар коллективҳои меҳнатӣ иҷро карда мешаванд. Бинобар ҳамин комитетҳои партиявӣ бояд дар давраи ҳозираи тағьироти қатъии ҳаёти партиявӣ ва ҷамъият ба кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ диққати зарурӣ диҳанд. Дар ин бобат бисьёр чизҳоро ба таври нав таъбир бояд кард, то ки вазифаи партияро чун пешоҳанги сиёсӣ амалӣ гардонда, ислоҳоти иқтисодиро ба назар гирифта ва татбиқ карда, ҳуқуқи коллективҳои меҳнатиро зиёд карда, амал кунем.

Чунон ки маълум аст, дар рафти баҳсу мунозираҳои пеш аз конференция ва дар худи конференция дар бораи баланд бардоштани роли органҳои интихобии партия бисьёр гапҳо гуфта шуданд.

Ба ин муносибат гуфтаниам. Дар бораи он бояд фикр кард, ки комитетҳои партиявии нав интихобшуда аз рӯзи аввали корашон идеяҳои пешбарикардаи конференцияро ба амал бароранд. Масалан, чунон

кор кардан лозим аст, ки ҳамаи аъзоёни органҳои интихобии партия дар таҳлил, ҷамъбаст ва муҳокимаи масъалаҳои муҳими ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ мунтазам иштирок намоянд.

Дар баробари ин мо бояд, аз афташ, дар тайёр кардани масъалаҳои дар пленуму маҷлисҳо муҳокимашаванда на фақат роҳи як маротиба ҷалб кардани аъзоёни комитетҳои партиявиро пеш гирем, балки ба ин кор, пеш аз ҳама, бо роҳи барпо намудани комиссияҳои дахлдори оид ба масъалаҳои муҳимтарини фаъолияти партиявӣ хусусияти мунтазам бахшем. Ба фикрам, инчунин мо бояд талаби уставро дар бораи аз кори бюрои комитетҳои партиявӣ мунтазам воқиф кардани пленумҳоро риоя намоем.

Мо дар конференция аҳд кардем, ки мувофиқи ислоҳоти системаи сиёсӣ доир ба тафриқаи вазифаҳои комитетҳои партиявӣ ва органҳои давлатӣ, хоҷагӣ тамоми тадбирҳои зарурнро ба амал бароварда, ба ин муносибат барои такмили структура ва фаъолияти аппарати партиявӣ корҳои амалиро ба ҷо оварем.

Бюрои Сиёсӣ барои муҳокимаи принципҳои аввали иҷрои ин вазифа дар бораи роҳҳои асосии дигаргунсозии аппарати партиявӣ таклифҳо тайёр кард. Шумо онҳоро дар даст доред ва дар рафти музокира дар ин бора фикру мулоҳизаҳои худро баён мекунед.

Конференция ба тарафдории он изҳори ақида кард, ки бояд принципи тобеияти ҷиддӣ ва ҳисоботдиҳии аппарати партиявӣ ба органҳои интихобии партия бечунучаро риоя карда шавад.

Аппарати нав бояд пеш аз ҳама ба он фаъолона мусоидат кунад, ки партия умуман вазифаҳои пешоҳанги сиёсии ҷамъият буданашро комилан ба ҷо оварад. Моҳияти гап дар ҳамин аст. Аз ин мебарояд, ки аппарати партиявӣ бояд аз вазифаҳои маъмурию хоҷагӣ пурра фориғ гардонда, кори ин аппарат ба соҳаҳои асосии сиёсати дохилӣ ва берунӣ ҷалб намуда, ба усулҳои сиёсии роҳбарӣ бештар эътибор дода шавад. Ин бояд ҳам дар структура ва ҳам дар ҳайати кадрҳои аппарат инъикос ёбад. Вай бояд бағоят босалоҳият ва назар ба ҳозира шумораи коркунонаш хеле кам бошад. Албатта, масъалаҳои истифодаи дурусти коркунони аз кор ҷавобшуда ба миён меоянд.

Дар аппарати партиявӣ кадрҳои кордону донишманд ҷамъ омадаанд. Донишу таҷрибаи онҳо бояд ба манфиати ҷамъият, бо назардошти, албатта, майлу хоҳиши худи рафиқони аз кор ҷавобшуда пурсамар истифода шаванд. Ба ақидаи ман, мо дар ин масъала ду хел фикр дошта наметавонем.

Муайян кардани ҷиҳатҳои асосии структураи аппарати партиявиро ба зиммаи Бюрои Сиёсӣ, ҳалли масъалаҳои конкретии структураю штатро, чунон ки аъзоёни КМ борҳо таклиф карда буданд, ба ӯҳдаи органҳои маҳаллии партиявӣ гузоштан мумкин мебуд.

Акнун дар бораи Советҳо сухан меронам. Бозсозии фаъолияти онҳо вазифаи муҳимтарини ислоҳоти сиёсист. Мо баъди интихоботи партия интихоботи депутатҳои халқии СССР-ро мегузаронем, органҳои олии давлатии мамлакат, органҳои ҳокимиятро дар республикаю кишварҳо, вилояту округҳо, шаҳру районҳо, посёлкаҳо ва деҳаҳо тағйир медиҳем.

Мо бояд тамоми ин корҳоро дар давоми як сол ба ҷо орем.

Комилан фаҳмост, ки чунин корҳои азимро фақат дар заминаи дахлдори ҳуқуқӣ иҷро кардан имконпазир аст. Барои ин як қатор иловаю тағйироти ҷиддии Конституция, қонуни интихоботро тайёр кардан ва ба муҳокимаи сессияи Совети Олии СССР, ки тирамоҳи соли ҷорӣ барпо мегардад, пешниҳод намудан ва баъзе дигар актҳои ҳуқуқиро қабул намудан зарур.

Ин ҳалли хеле бисёр масъалаҳоеро талаб мекунад, ки ба манфиати умумидавлатӣ дахл доранд. Бюрои Сиёсӣ салоҳ мешуморад, ки

ба ин муносибат комиссияи махсуси ҚМ барпо карда шавад. Тавсияҳо дар ин бора дар дасти шумо ҳастанд. Агар шумо ягон эрод дошта бошед, хоҳиш мекунем баён намоед. Мехостем, ки фақат розигии шуморо дар бораи ғайр аз аъзоёни ҚМ ба комиссия дохил кардани чор котиби якуми ҚМ Партияҳои Коммунистни республикаҳои иттифоқӣ, ки ҳозир ба ҳайати Комитети Марказии партия дохил нестанд, гирем.

Маълум аст, ки комиссия бояд корашро бо назардошти фикри олимон, таҷрибакорон ва худи аҳли васеи ҷамъият ба роҳ монад. Аз афташ, баъди ин мо дар арафаи сессияи Совети Олии СССР ба Пленум ҷамъ меоем, ки тайёр кардани тавсияҳоро, ки ба муҳокимаи он гузошта мешаванд, анҷом диҳем.

Аз кори комиссия сухан наронда, масъалаи ташкили корпуси депутатҳои халқиро махсус таъкид кардан мехостам, зеро он яке аз масъалаҳои асосист. Мо бояд маҷмӯи томи дигаргуниҳоро ба амал барорем ва барои ин дар қонуни интихобот заминаи зарурӣ барпо кунем.

Мақсади асосӣ аз ин дигаргуниҳо ба Советҳо интихоб кардани намояндагони тамоми табақаҳои халқ ва комьёб шудан ба он аст, ки одамоне депутат интихоб шаванд, ки вазифаҳои навро дар шароити қатъиян зиёд гардидани роли Советҳо иҷро карда метавонанд.

Албатта, мо бояд аз регламентацияи ҳайати депутатҳо даст кашем. Ҳангоми пешбарии номзадҳо ба маҳдудиятҳо роҳ додан мумкин нест. Ба интихобкунандагон ҳам дар давраи муҳокима ва пешбарии номзадҳо, ҳам дар давраи овоздиҳӣ ҳуқуқ додан мумкин аст, ки намояндагони сазоворро интихоб кунанд. Ин чунин маъно дорад, ки дар бюллетеньҳои интихоботӣ бояд чун одат назар ба мандатҳо номзадҳо бештар бошанд. Хулоса, конференцияи партиявӣ ба тарафдории чунин тартиб қатъӣ изҳори ақида кард.

Агар аз ташкили худи интихобот сухан ронем, таҷриба нишон дод, ки интихобот дар округҳои сермандати интихоботӣ барои Советҳои қишлоқӣ, посёлкавӣ, округӣ, районӣ ва шаҳрӣ хубтар мувофиқ аст. Дар ин ҷо интихобкунандагон номзадҳояшонро беҳтар медонанд ва дар асоси рӯйхати онҳо, ки дар даст доранд, намояндагони сазоворро интихоб карда метавонанд. Ба фикрам, амалияи пешбарии депутатҳои резервӣ ҳам самара мебахшад.

Дар бораи дигар Советҳои маҳаллӣ, ҳамчунин депутатҳои халқии СССР, республикаҳои иттифоқию автономӣ ҳаминро бояд гуфт, ки, аз афташ, салоҳ мебуд онҳо дар округҳои якмандатӣ интихоб карда шаванд. Вале дар ин ҷо ҳам, албатта, ба коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ имконият додан лозим аст, ки шумораи номаҳдуди номзадҳоро ба депутатӣ пешбарӣ кунанд. Маҷлисҳои интихобкунандагони округ бо роҳи демократӣ ҳал мекунанд, ки киҳоро ба бюллетеньҳои интихоботӣ дохил кардан мумкин аст. Дар ин кор, албатта, он чиз ба асос гирифта мешавад, ки ҳангоми овоздиҳӣ ҳам интихоби номзадҳои пешниҳодшаванда таъмин карда шавад.

Боз аз як масъалаи дигар сухан меронам. Мо дар конференция аҳд кардем, ки сеяки шумораи умумии депутатҳои халқии СССР бевосита аз ташкилотҳои ҷамъиятӣ интихоб шавад. Ба назари мо, чунин принципи ташкили ҳокимияти олии мамлакатро бо баъзе тасҳеҳҳо дар республикаҳои иттифоқию автономӣ ҷорӣ кардан ва мувофиқан дар конституцияҳои онҳо ба расмият даровардан мумкин мебуд.

Ба муносибати дигаргуниҳои калони тартиби интихоби депутатҳо ва дароз кардани мӯҳлати эътибори ваколатҳои Советҳои маҳаллӣ роли комиссияҳои территориявии интихоботӣ меафзояд. Шояд ба комисияҳои доимӣ табдил додани ин комиссияҳо, зиёд кардани ваколатҳои онҳо ҳам дар ташкили интихобот, ҳам дар даъват намудани аввалин съезду сессияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ ба мақсад мувофиқ бошад.

Ин дар амал чунин маъно дорад, ки ташкили интихобот ба ихтиёри аҳли ҷамъият дода мешавад.

Дар тайёр кардани қонунҳои интихобот эҷодкор бояд буд. Хусусиятҳои минтақавию миллиро ба назар бояд гирифт. Масалан, агар қонуни интихоботи Советҳои маҳаллӣ дар республикаҳои иттифоқӣ аз ягон ҷиҳат фарқ кунад, аз ин таҷрибаи демократии мо фақат ғанитар мегардад ва барои равнақи минбаъдаи системаи интихоботӣ имкониятҳон нав ба миён меоянд.

Дар актҳон қонунгузорӣ, ки ҳозир тайёр карда мешаванд, чунин ҳуқуқи депутатҳоро пешбинӣ бояд кард, ки дар сессияҳо бо овоздиҳии махфӣ муайян кунанд, ки музди меҳнати депутат дар давраи озод будани вай аз вазифаҳои истеҳсолӣ ва хизматӣ аз ҳисоби кадом манбаъҳо дода мешавад. Масъалаҳои барпо кардани президиумҳои Советҳои маҳаллӣ, ҳамчунин интихоби раисони Советҳоро дар Конституция ба расмият бояд даровард.

Барои он ки Советҳо ва комитетҳои иҷрояи онҳо вазифаҳои навашонро хуб иҷро карда тавонанд, ба онҳо шароити даркорӣ муҳайё намудан зарур аст. Заминаи дахлдори моддию ҳуқуқӣ барпо кардан, маҷмӯи омилҳоеро ташаккул додан лозим, ки Советҳоро водор мекарданд, дар иҷрои вазифаҳои худ ба тарзи нав ҷидду ҷаҳд намоянд.

Ба ин муносибат шояд ба тартиб додани қонуни худидоракунии маҳаллӣ ва хоҷагии маҳаллӣ, ки Советҳои маҳаллиро аз ҷиҳати ҳуқуқӣ ва моддию молиявӣ мустаҳкам мекард, фавран шурӯъ намудан лозим бошад. Дар ин бобат роҳ бояд якто бошад: тамоми масъалаҳое, ки дар маҳалҳо ҳал шуда метавонанд, бояд дар ихтиёри Совети маҳаллӣ бошад.

Ислоҳоти ҳуқуқӣ бо демократиконии фаъолияти Советҳо ҳамаҷониба алоқаманд аст.

Мо фаъолияти судҳоро дар муддати кӯтоҳ тағьир дода метавонем. Ҳозир тартиб додани лоиҳаҳои актҳои дахлдор аз рӯи ин масъалаҳо анҷом меёбад.

Тағьир додани қонуни ҷиноӣ, дар он маҳдуд кардани номгӯи вайронкунии тартибот, ки ба ҷавобгарии ҷиноӣ оварда мерасонад ва ҳамаҷониба ба кор бурдани ҷазоҳое, ки бо ҳабс намудан алоқаманд нестанд, аҳамияти калон доранд. Лоиҳаҳои қонунҳои нави ҷиноӣ барои муҳокимаи умумихалқӣ чоп карда хоҳанд шуд. Баробари ин кори тартиб додани қонунгузории ҷиноию процессуалӣ, ислоҳи меҳнатӣ ва кодексҳои ҷиноии республикаҳои иттифоқӣ давом мекунад.

Дар бораи адвокатура ва тафтиши пешакӣ ҳаминро бояд гуфт, ки ҳозир лоиҳаҳои такмили онҳо тартиб дода мешаванд ва вақтҳои наздик ба муҳокима пешниҳод карда хоҳанд шуд.

Имконият ҳаст, ки то охири сол актҳои оид ба умури юридикӣ дар хоҷагии халқ, зиёд кардани функцияҳои арбитраж, ҳамчунин ташкили омӯзиши умумии ҳуқуқ дар мамлакати мо тайёр ва қабул карда шаванд.

Ҳамин тариқ, рафиқон, тартиби зерини корҳои таъхирнопазири соҳаи сохтмони давлатӣ ҷорӣ карда мешавад.

Пеш аз ҳама, лоиҳаи Қонуни СССР-ро дар бораи интихоботи депутатҳои халқии СССР тартиб дода, аввали моҳи октябри соли ҷорӣ ба муҳокимаи умумихалқӣ гузоштан лозим аст.

Дар нимаи дуюми моҳи ноябрь сессияи Совети Олии СССР даъват карда мешавад ва лоиҳаи тағьироту иловаҳои Конституцияи СССР ва лоиҳаи Қонуни интихобот ба тасдиқи он пешниҳод карда хоҳад шуд. Дар як вақт дар ин сессия дар бораи моҳи марти соли 1989 гузарондани интихоботи депутатҳои халқии СССР аҳд кардан мумкин мебуд. Дар сессия ҳамчунин лоиҳаи Асосҳои нави қонунгузории Иттифоқи

РСС ва республикаҳои иттифоқиро дар бораи сохти суди СССР, Қонуни статуси судҳон СССР муҳокима кардан ба мақсад мувофиқ мебуд.

Агар шумо, рафиқон, тарафдорӣ кунед, пешниҳод мешавад, ки КМ КПСС ба тариқи ташаббуси қонунгузорӣ масъалаи вазифаҳои такмили структура ва фаъолияти органҳои ҳокимияти давлатӣ ва адлияро дар асоси қарорҳои Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ ба муҳокимаи сессия гузорад.

Дар бораи масъалаҳое ҳам дарҳол сухан рондан лозим аст, ки онҳоро моҳи апрели соли 1989 ба съезди якуми депутатҳои халқии СССР пешниҳод кардан мумкин мебуд. Съезд бояд Совети Олии СССР ва Раиси Совети Олии СССР-ро интихоб кунад.

Баъд, бо пешниҳодоти Раиси Совети Олӣ ҷонишини якуми Раиси Совети Олӣ, ҳамчунин Раиси Совети Вазирон, раиси Комитети назорати халқӣ, раиси Суди Олӣ тасдиқ шуда метавонанд, ки ба онҳо супориш дода мешавад тавсияҳои оиди ҳайати ин органҳоро ба Совети Олии СССР пешниҳод кунанд. Дар як вақт съезди депутатҳои халқӣ Прокурори генералӣ, Сарарбитри давлатии СССР-ро таъин ва Комитети назорати конституциониро барпо карда метавонист.

Дар сессияи якуми Совети навинтихобшудаи Олии СССР, Совети Вазирони СССР, дигар органҳои ҳисоботдеҳ барпо карда мешаванд. Дар конференцияи партиявӣ масъалаҳои равнақи ҳаракати ҷавонон дар мамлакат, масъалаҳои ҳуқуқи иттифоқҳои касаба, ҷамъиятҳои ихтиёрӣ, матбуот ва як қатор дигар масъалаҳо хеле фаъолона муҳокима шуданд, ба ин муносибат корро тавре бояд ба роҳ монд, ки дарҳол аз қадамҳои аввалини фаъолияти органи олии қонунгузор, амрдиҳанда ва назоратии мамлакат ин масъалаҳои муҳими сиёсӣ, қонунгузорӣ ва ҳуқуқӣ дар маркази диққати он қарор гиранд.

Рафиқон! Чунин факт, ки давлати мо давлати сермиллат мебошад, ба ислоҳоти сиёсӣ характери хоса, маъно ва махсусияти тоза мебахшад. Чунон ки маълум аст, дар ҳаёт проблемаҳои якбора ва абадӣ ҳалшуда ҷой надоранд. Ин пеш аз ҳама ба масъалаҳои миллӣ дахл дорад.

Ҳоҷати исбот кардан нест, ки характери инкишофи муносибатҳои миллӣ барои давлати иттифоқии мо аҳамияти якуминдараҷа дорад ва сиёсати миллӣ барои Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советии мо сиёсати мураккабтарин ва баробари ин сиёсати муҳиму даркорист.

Ва ин қонунӣ аст, зеро дар ин сиёсат проблемаҳои ҳам иқтисодӣ, ҳам социалӣ ва ҳам маънавӣ бо уқдаи сахт ба ҳам алоқаманд мешаванд.

Чунон ки маълум аст, конференция пешниҳодоти Бюрои Сиёсиро дар бораи гузаронидани Пленуми КМ оид ба масъалаҳои муносибатҳои миллӣ тарафдорӣ намуд. Ба ин кор ҷиддӣ тайёрӣ дидан лозим. Аҳли ҷамъият, доираҳои илмӣ, намояндагони республикаҳоро ҳамаҷониба ҷалб кардан ва идеяю тавсияҳоро тайёр намудан зарур.

Пешакӣ зери таъсири муҳокимаи чандинкаратаи ин проблемаҳо дар Бюрои Сиёсӣ, дар маҷлиси ба қарибӣ барпошудаи Президиуми Совети Олии СССР чӣ гуфтан мехостам? Пеш аз ҳама дар бораи сабабҳои дар як қатор ноҳияҳои мамлакат ҳозир мураккаб шудани муносибатҳои байни миллатҳо сухан меронам.

Оқибати бедиққатии бисьёрсола ба хусусиятҳои дархости социалию иқтисодӣ ва маънавии миллату халқиятҳои сершумори мамлакатамон дар байни ин сабабҳо бешак ҷои якумро мегирад.

Ба фаъолияти кадрҳои роҳбарикунанда бояду шояд назорати самарабахш накардани омма сабаби дигари ҷиддӣ аст. Дар натиҷаи ин баъзе коркунон ҳисси масъулиятро нисбат ба кор аз даст доданд ва зиёда аз ин, роҳи суиистеъмоли ҳокимият, эҳтиром накардани одамон, диққат надодан ба эҳтиёҷу манфиати онҳоро пеш гирифтанд.

Боз дар бораи як сабаби дигар сухан меронам. Ман муқовимати

фаъолонаи гурӯҳҳои ришвахӯрро ба бозсозӣ дар назар дорам. Рости гапро бояд гуфт, ки ин гурӯҳҳо дар як қатор маҳалҳо тавонистанд ҳисси табиии миллиро ба рӯҳияи харобиовари миллатчигӣ табдил диҳанд. Ин, албатта, бесабаб нест. Рӯҳияи миллатчигӣ ба тамоми қувваҳое муфид аст, ки муқобили бозсозианд. Ин қувваҳо оташи ихтилофҳои байни миллатҳоро афрӯхта, фикри аҳли ҷамъиятро ба ҷои дигар ҷалб кардан ва барои кирдорҳои ношоямашон дар солҳои карахтӣ аз ҷавобгарӣ гурехтан мехоҳанд. Дилпурам, ки халқи мо, ки таҷрибаи ғании интернационалӣ андӯхтааст, ба касе роҳ намедиҳад, ки ба ваҳдати иттифоқи мо, дӯстию бародарии одамони тамоми миллатҳои Ватанамон дасти тааддӣ дароз кунад.

Такмили қонунгузории советиро оид ба ин масъалаҳо низ фикр бояд кард. Аз ҷумла, масъулиятро барои афрӯхтани оташи низои миллӣ, барои тарғиби махсусияти нажодӣ ва ё миллӣ зиёд бояд кард. Ин бевосита аз моддаи 36-уми Конституцияи СССР бармеояд.

Ҳоҷати сухан рондан нест, ки мо вазифадорем нисбат ба инкишофи забони модарӣ, маданияти миллӣ, муҳофизати табиат, осорҳои таърих, ба тамоми чизе, ки махсусияти ҳар миллату халқ, ҳиссаи нотакрори вайро ба ганҷинаи умумии маданияти советӣ муайян мекунад ва барои ин маданият тобишҳои гуногуни миллӣ хосанд, то чӣ андоза бодиққат бошем, хулоса, ҳар масъаларо, ки дар кучое пеш ояд, мо дар алоқамандӣ бо назардошти ҳаёти умумииттифоқӣ мавриди диққатамон қарор диҳем ва аз диди ҳамаҷонибаи партиявию умумидавлатӣ муҳокима кунем.

Ҳозир дар навбати аввал чӣ корҳо талаб карда мешаванд? Андешидан ва амалӣ гардондани тадбирҳои миқъёсан калони минбаъд ҳам тараққӣ додан ва мустаҳкам кардани Иттифоқи моро ба мадди аввал бояд гузошт.

Тавсияҳои фарқ кардани ваколатн Иттифоқи РСС ва республикаҳои иттифоқӣ, ба республикаҳо додани як қатор вазифаҳои идоракуниро тайёр бояд кард. Вариантҳои мусоиди ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ гузаштани республикаю ноҳияҳо, равнақи робитаи бевоситаи онҳоро бо назардошти кокретиконии аниқи ҳиссаашон дар иҷрои программаҳои умумииттифоқӣ муайян кардан лозим аст.

Дар як вакт ба навсозии қонунгузорӣ дар бораи республикаҳои иттифоқию автономӣ, вилояту округҳои автономӣ шурӯъ намудан зарур аст. Сухан ҳамчунин аз зиёд кардани кафолатҳои ҳуқуқӣ дар боби қонеъ намудани дархости миллию маданни миллатҳое меравад, ки берун аз воҳидҳои давлатию территориявии худ зиндагӣ мекунанд ва ё чунин воҳидҳо надоранд.

Вазифаҳои нави Совети Миллатҳои Совети Олии СССР, тартиби дар мавриди зарурӣ дар Советҳои тамоми зинаҳо барпо кардани комиссияҳои доимӣ оид ба масъалаҳои муносибатҳои байни миллатҳоро равшан муайян бояд кард.

Ҷиддияти махсуси проблемаҳои сиёсат оид ба забонро ба назар гирифта, шояд лоиҳаи қонуни иттифоқӣ дар бораи инкишофи озодона ва истифодаи баробарҳуқуқи забони халқҳои СССР тайёр карда, ба муҳокимаи ҳамаҷониба гузошта мешуд.

Мо ҳозир бояд бори дигар он чизро ҳам тасдиқ кунем, ки мансубият ба Партияи Коммунистӣ бо миллатчигӣ ва шовинизм номувофиқ аст. В. И. Ленин партияи большевикиро ҳамчун партияи рӯҳан аз ҷиҳати программа ва ҳайати миллӣ интернационалистӣ барпо намуд. Аз ин рӯ, коммунистеро, ки мавқеи шовинистӣ ва ё миллатчигиро пеш гирифтааст, ба ҳеҷ ваҷҳ сафед кардан мумкин нест. Амалан ин риоя накардани яке аз принципҳои муҳими сиёсии партия аст. Инро бояд ҳар коммунист фаромӯш накунад.

# II.

Рафиқон! Чунон ки шумо медонед, дар конференция чунин проблемаҳо, монанди озуқа, манзил, бо мол таъмин кардани аҳолӣ ва адои хизмати вай бо ҷиддияти махсус муҳокима шуданд. Зимнан, вакилон дар баён кардани фикру мулоҳизаҳои худ хеле қатъӣ буданд. Ин фаҳмост, зеро ҳалли масъалаҳои муҳиме, ки дараҷаи некӯаҳволии халқро муайян менамоянд, комилан кашол дода мешуд. Қафомонии ин кор хусусияти доимӣ пайдо карда буд.

Пеш аз ҳама аз масъалаи озуқа сухан меронам. Бюрои Сиёсӣ чунин мешуморад, ки дар ин кор тадбирҳои таъҷилию қатъии ҳам дорои характери ҷорӣ ва ҳам перспективӣ лозиманд.

Дар вазъияти конкретии соли ҷорӣ, ки бисьёр минтақаҳои Поволжье, Урал, Сибирь ва Қазоқистон дучори хушксолӣ гардиданд, мақсад аз ин тадбирҳо на фақат нигоҳ доштани дараҷаи таъмин кардани аҳолӣ бо озуқа, балки беҳтар намудани он ҳам мебошад. Чунин тарзи кор на фақат зарур, балки реалистона аст. Якум, ҳафтаҳои охир вазъият то андозае беҳтар гардид. Дуюм, ин ҷиҳати асосӣ аст. Ҳозир дар маҳалҳо барои он ҷидду ҷаҳд доранд, ки ҳосилро пурра ғундоранд, сариштa кунанд ва оқилона истифода баранд. Зимнан, ман ҳам зироати озуқа ва ҳам зироати хӯроки чорворо дар назар дорам.

Ба фикрам, тамоми кори имсоларо дар ин соҳа вусъат бояд дод. Дар пеш кор ҳанӯз бисьёр аст. Ин корро муташаккилона ташкил бояд кард. Ба фикрам, вазъияти имрӯзаро на фақат меҳнаткашони деҳот, балки меҳнаткашони шаҳрҳо низ хуб дарк мекунанд. Ва чунон ки мо мебинем, тамоми тадбирҳо андешида мешаванд, ки ба бад шудани вазъи соҳаи озуқа роҳ дода нашавад. Ниҳоят, агар зарур шавад, мо барои афзун намудани ресурсҳои озуқаи мамлакат манбаъҳои берунаро низ истифода мебарем.

Тамоми ин корро ғайратмандона ва устуворона ба ҷо бояд овард. Баробари ин масъалаҳои амалиро қадам ба қадам ҳал бояд кард. Бори дигар таъкид кардан лозим аст, ки масъалаи озуқа масъалаи куллии социалию сиёсӣ мебошад ва дар ин кор роҳ додан лозим нест, ки аҳамияти принципии он дарк карда нашавад.

Акнун аз вазифаҳои перспективии ҳалли проблемаи озуқа сухан меронам. Мулоҳизаҳои Бюрои Сиёсӣ дар ин хусус ба шумо маълум карда шудаанд. Моҳияти онҳо аз чӣ иборат аст?

Якум. Ҳалли ин масъалаҳо нишон медиҳад, ки мо имкониятҳои воқеӣ дорем, ки то охири панҷсолаи ҷорӣ талаботи ҳар сари аҳолиро ба чунин хелҳои маҳсулоти асосӣ, монанди нон, макарону ширавор, ярма, картошка ва сабзавот, равғани растанӣ ва чорво, маҳсулоти ширӣ, тухм ва гӯшти мурғ таъмин кунем, ки ин дар программаи озуқа ва нормаҳои рационалии хӯрок пешбинӣ шудааст. Талаботи ҳар сари аҳолиро дар панҷсолаи ҷорӣ ба гӯшт ва мева таъмин кардан имконпазир нест. Вале вазъиятро ҷиддӣ беҳтар кардан мумкин аст.

Ин хулосаҳо ба пешакӣ омӯхтани тамоми масъалаҳои вобаста ба республикаҳои иттифоқию автономӣ ва кишвару вилоятҳо такья мекунанд. Тамоми чизеро, ки аз он дар тавсияномаҳои дасти шумо сухан меравад, такрор намекунам, вале мисол овардани баъзе рақамҳои муҳимро лозим мешуморам. Сухан аз ҷумла дар бораи соли 1990 назар ба супоришҳои панҷсола зиёд кардани харид меравад: чорво ва мурғ 2,5 миллион тонна, шир 4,3 миллион тонна.

Дар айни ҳол таъкид бояд кард, ки тамоми ин маҳсулот — ҳамчун маҳсулоти илова ба план — дар ихтиёри худи республикаҳо, кишвару вилоятҳо мемонад. Зиёд кардани суръати ин афзоиш вазифаи, албатта, мураккаб аст ва кори оқилонаю ғайратмандонаро талаб мекунад. Вале ҳама манфиатдоранд, ки ин вазифа иҷро шавад.

Мубориза бар зидди талаф, барои пурра саришта намудан ва хушсифат кор карда баромадани ҳосил ва маҳсулоти фермаҳо захираи калони мост. Ин роҳи кӯтоҳтарини вақтҳои наздик бо озуқа беҳтар таъмин намудани аҳолӣ мебошад. Ҳалли ин масъала ба мо кӯмак мекунад, ки ресурсҳои озуқаро камаш 15—20 фоиз зиёд кунем. Барои ин назар ба зиёд кардани ҳаҷми маҳсулот камтар вақту хароҷот талаб карда мешавад. Инвестиция дар боби пешгирӣ кардани талаф ва коркарди маҳсулот усули судбахшу пурсамар мебошад. Тамоми ҷамъият бояд ба ин проблема машғул шавад.

Дуюм. Вазъият чунин аст, ки мо дар панҷсолаҳои охир ба хоҷагии қишлоқ маблағи зиёд сарф карда бошем ҳам, аз ин камтар фоида гирифтем.

Рафиқон, дар давоми 17 соли охир барои тараққиёти хоҷагии қишлоқ 680 миллиард сӯм харҷ шуд. Арзиши миёнаи солонаи фондҳои асосии истеҳсолии соҳа дар солҳои 1986—1987 назар ба солҳои 1971—1975-ум 2,7 баробар, бо энергия таъмин будани меҳнат ду баробар, бо фонд таъмин будан бештар аз 3 баробар зиёд буд. Соли гузашта ба хоҷагии қишлоқ фиристодани нурии минералӣ назар ба соли 1970-ум 2,6 баробар афзуд ва ба ҳисоби ҳар гектари киштзор ба 122 килограмм расид. Ин на тамоми чизест, ки ба хоҷагии қишлоқ дода шудааст. Вале ҳаҷми маҳсулоти умумии он дар давоми ин 17 сол ҳамагӣ 25 фоиз афзуд. Зимнан, истеҳсоли ғалла ҳамагӣ 16 фоиз, пахта 6 фоиз, лаблабуи қанд 12 фоиз зиёд шудааст. Ҷамъоварии картошка ҳатто 9 фоиз кам гашт.

Вазъияти баъзе минтақаҳо боз ҳам бад мебошад. Самараи маблағгузорӣ дар хоҷагии қишлоқи Ӯзбекистон, Тоҷикистон, Қирғизистон, Туркманистон хеле кам аст.

Дар вилоятҳои Псковy Новгород бо фонд таъмин будан дар давоми 17 сол 3,4 баробар афзуда бошад ҳам, истеҳсоли маҳсулоти умумӣ 12—25 фоиз кам шудааст. Гап дар ин ҷо на фақат ба шароити номусоиди минтақаи ғайрисиёҳзамин аст, ки таърихан душвориҳои бисёр ба миён меомаданд. Чунин вилоятҳо, монанди Кировоград, Чернигов, Винницаро мисол мегирем. Дар ин ҷо фондҳо 2—2,5 баробар афзуда бошанд ҳам, маҳсулоти умумӣ амалан наафзудааст. Зиёда аз ин, дар ин вилоятҳо ҷамъоварии умумии лаблабуи қанд, офтобпараст, картошка кам шуд. Истеҳсоли гӯшт ва шир андаке афзуд.

Процессҳои ташвишовари хоҷагии қишлоқи мамлакат моро мушавваш накарда наметавонанд. Сабабҳои чунин ҳодисаҳо дар чист? Мо, рафиқон, бояд ба ин савол ҷавобе диҳем, ки моҳияти проблемаро ошкор кунад.

Албатта, ҳар минтақа, ҳар хоҷагӣ дорои проблемаҳои конкретӣ ва сабабҳои конкретии онҳоанд. Вале, ба фикрам, сабаби умумию асосӣ он чиз аст, ки маблағгузорӣ ба хоҷагии қишлоқ, ба сектори аграрӣ самараи калон намебахшад, ин маблағ пурсамар истифода намегардад, дар бисёр мавридҳо барабас меравад. Сабаби ин дар он аст, ки тадбирҳои амалии мустаҳкам кардани базаи моддии деҳот бо кори дахлдори тағьир додани муносибатҳои иқтисодӣ дар деҳот тақвият дода намешуданд.

Инро, рафиқон, мо бояд ҳозир дар Пленуми КМ кушоду равшан гӯем, зеро сухан аз муайян кардани самти асосии сиёсати аграрӣ ва тадбирҳои амалии бо он алоқаманд меравад.

Биёед, ниҳоят рости гапро гӯем, ки то ҳол аксарияти кадрҳои мо, роҳбарони деҳот минбаъд зиёд истеҳсол кардани маҳсулотро пеш аз ҳама бо инвестицияҳои иловагӣ, бо ресурсҳои нав ва ғайра алоқаманд мекунанд. Онҳо роҳи дигарро намебинанд. Вале мо садҳо, ҳазорҳо колхозу совхоз дорем, ки дар худи ҳамон як шароит ва амалан бо худи ха-

мон ресурсҳо ба натиҷаҳои беҳтарини истеҳсолию иқтисодӣ комьёб мешаванд.

Шумо бинед: одамоне, ки аз рӯи пудрати оилавӣ ва шартномаи иҷоравӣ меҳнат мекунанд, ба чӣ гуна комьёбиҳо соҳиб мегарданд. Онҳо бо худи ҳамон заминаи моддӣ ва баъзан бо заминаи моддии хароб ба муваффақиятҳои шоёни таҳсин ноил мешаванд.

Имрӯз дар газетаи «Сельская жизнь» хабареро дар бораи кори иҷорагирони кишвари Ставрополь хондам. Гап аз совхози «Балковский»-и райони Георгиев меравад. Ин совхозро медонам. Вазъияти хоҷагӣ мушкил аст, қувваи кор ҳамеша намерасад. Истифодаи иҷора ба беҳтар шудани вазъи кор имкон дод. Маълум мегардад, ки техника ҳам камтар лозим аст, ҳарчанд натиҷаҳо беҳтаранд, ҳосиле мерӯёнанд, ки пеш ёд надоштанд. Муносибати одамон ба кор тағьир меёбад, ки ин ҷиҳати асосӣ аст. Директори совхоз ҳисоб карда баромадааст, ки агар шаклҳои иҷоравӣ вусъат ёбанд, ба ҷои 90 механизаторе, ки ҳозир дар ҷамъоварии ҳосил кор мекунад, ҳамагӣ 50 кас лозим мешаваду бас. Яъне проблемаи кадрҳо ҳам, ки аз он имрӯз ин қадар бисьёр сухан меронанд, ҳал мешавад.

Дар бораи муносибатҳои иҷоравӣ бисьёр сухан ронда шуд. Дар ин бора бисьёр менависанд. Ҳозир ҳам дар ин бобат фактҳо кофианд. Дар воқеъ, чунин таҷриба ҳозир дар тамоми ноҳияҳо, дар тамоми минтақаҳои мамлакат, дар тамоми соҳаҳои сектори аграрӣ андӯхта шудааст. Он дар ҳама ҷо самара медиҳад.

Магар ин таҷриба шаҳодат намедиҳад, ки тағьири муносибати одамон ба меҳнат гарави муваффақият мебошад? Ба ин фақат ҳамон вақт комьёб шудан мумкин аст, ки агар муносибатҳои иқтисодӣ дар деҳот куллан тағьир дода шаванд. Вазифаи мо аз он иборат аст, ки муносибатҳои иқтисодиро тавре тағьир диҳем, ки деҳқон дар ҳақиқат хӯҷаини замин гардад ва қувва, дониш, қобилияти худро дар замин ҳаққонӣ истифода бурда тавонад.

Моҳияти дигаргунсозиҳо аз он иборат аст, ки татбиқи шаклҳои гуногуни моликияти социалистӣ дар амал истифода карда шаванд. Мо ин вазифаро дар асоси дар ҳама ҷо ва ҳаматарафа ҷорӣ кардани ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худхарҷбарорӣ, пудрат ва иҷора, ба ин муносибат тағьир додани равобити дохилии истеҳсолии колхозу совхозҳо, равнақи шаклҳои гуногуни кооперация, барпо кардани фермаҳои оилавӣ ва дигар хел корхонаҳо, ки аз рӯи шартҳои иҷораи дарозмуддати замин кор мекунанд, тараққӣ додани комбинатҳои агросаноатӣ, агрофирмаҳо ва бо ҳар роҳ ҳавасманд намудани хоҷагии шахсии ёрирасон иҷро карда метавонем.

Хулоса, мо бояд ба мустақилият ва масъулияти истеҳсолкунандагон роҳи васеъ кушоем, бозорн хоҷагии қишлоқро ҳамаҷониба равнақ диҳем.

Бигузор ягон нафари мо дар хиҷолат намонад, ки воситаҳои истеҳсолот дар асоси шартнома бо хоҷагӣ барои истифодаи дурударoз дар ихтиёри деҳқонон мемонанд. Дар ин кор ягон ҷиҳати ғайрисоциалистӣ нест. Ин социализми ҳақиқист, зеро он инсонро ба мадди аввал мегузорад. Социализм пеш аз ҳама бояд ба бегонашавии инсон аз воситаҳои истеҳсолот, аз сиёсат, аз комьёбиҳои маданият хотима гузорад.

Ҳамчунин бо ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ дар колхоз ва совхоз маҳдуд шудан мумкин нест. Онро ба воситаи иҷора аз нав равнақ бояд дод. Ба инсон имконият додан лозим аст, ки истеъдодашро ҳамчуи хӯҷаини замин инкишоф диҳад, дар замин тавре кор кунад, ки худаш лозим мешуморад. Вай аз мову шумо беҳтар медонад, ки ин корро чӣ тавр ба ҷо орад. Бигузор ин шуморо дар хиҷолат намонад. Мо дар ин роҳ на ба нобарорӣ дучор, баръакс, ба ғалаба комьёб мешавем. За-

рур аст, ки шаклҳои пудрат ва хусусан иҷоравии пеш бурдани хоҷагии қишлоқ дар тамоми мамлакат ҳамаҷониба амалӣ гарданд.

Ин масъалаҳо ҳозир барои мо ва барои тамоми марҳалаҳои минбаъдаи такмили муносибатҳои иқтисодӣ дар деҳот чунон муҳиманд, ки, аз афташ, ба ман лозим аст боз якчанд сухан гӯям. Аз сӯҳбатҳо бо роҳбарони ташкилотҳои партиявии вилоятию кишварӣ, омӯзиши вазъи маҳалҳо пайдо мегардад, ки на ҳамаи касоне, ки бояд илҳомбахши ин кор бошанд, дар бораи моҳияти масъала тасаввури равшан доранд.

Мо аз соли 1983 инҷониб барои ба шакли гуногуни пудрати коллективии аз рӯи натиҷаҳои ниҳоӣ додани ҳаққи меҳнат гузаштани колхозу совхозҳо кори ҳамаҷонибаро ба ҷо меорем. Ҳаёт нишон дод, ки ин роҳи самарабахши хоҷагидорӣ мебошад. Вале бо вуҷуди ин, чунон ки ман аз ин пеш гуфтам, таҷриба ҳаминро ҳам нишон дод, ки ҳозир он шаклҳои хоҷагидорӣ самарабахш мебошанд, ки дар онҳо асосан дар шароити мустақилияти пурраи хоҷагии иҷорагирон, ба муддати дароз иҷора гирифтани замину воситаҳои дигари истеҳсолот дар назар дошта шудаанд. Дар омади гап бояд гуфт, ки дар мамлакати мо то нимаи солҳои 30-юм иҷораро ҳамаҷониба кор мефармуданд, вале баъд онро бекор карданд. Дар шароити иҷора одам соҳиби ҳақиқии замин гашта, манфиатдор аст, ки замини иҷорагирифта ва воситаҳои дигари истеҳсолот ҳарчи бештар самарабахш истифода шаванду самараи зиёд бахшанд.

Бинигаред, ки дар саноат чӣ воқеаҳо мешаванд, рафиқон. Цеху заводҳоеро, ки нағз кор намекунанд, ба одамон ба иҷора медиҳанд, одамон бошанд, даставвал шумораи коргаронро сеяк, ҳайати роҳбарикунандаро ду-се баробар кам карда, ба кор ҳаққонӣ шурӯъ менамоянд, корхонаро дар ҳафт-ҳашт моҳ, ҳеҷ набошад, дар як сол пешрав мегардонанд. Коргарони мо аз нуқтаи назари манфиати давлат фикр мекунанд. Ҳаргиз фикри қаллобӣ надоранд. Онҳо на фақат дар бораи музди кор, балки дар бораи он ҳам андеша менамоянд, ки истеҳсолотро чӣ тавр тараққӣ диҳанд, фондҳои истеҳсолотро чӣ тавр ташаккул диҳанд, то ки истеҳсолотро ба по монда, дараҷаи техникии онро баланд бардоранд. Ба ин муносибати онҳо ҳаргиз ҷои ҳайрат нест, зеро ин одами советии мост, вай дар замони советӣ таваллуд ёфта, Ҳокимияти Советӣ ӯро тарбия кардааст.

Муносибати иҷоравӣ имкон медиҳад, ки имконияти моликияти социалистӣ пурратар истифода бурда, бо ёрии он манфиатҳои ҷамъият, омили кори сермаҳсулу пурсамар таъмин карда шаванд. Такрор менамоям, ки на фақат омили моддӣ. Одам имконият пайдо мекунад, ки қобилияташро ошкор намуда, дар амал истифода барад, нерӯи эҷодиашро ошкор намуда, худро нишон диҳад. Вай аз ин басо қаноатманд мегардад.

Мо умуман ба дигаргунсозиҳои калон ибтидо гузоштем, барои он ки онҳо мунтазам ба амал бароварда, маҳсул бахшанд, кори бузургу ҳамаҷонибаи босаводона, дониш, идроки моҳияти муносибатҳои иқтисодии дар деҳот бамиёномада заруранд.

Аз афташ, агар дар бораи иҷора қонуни махсус қабул накунем, корамон буд намешавад. Чаро ин корро кардан лозим? Барои он ки дар мамлакати мо ҳанӯз коркунони савияашон гуногун бисьёранду онҳо худашон ягон тадбир намеандешанд, то ки кор пеш равад. Аммо ба дигарон, ки барои зоҳир кардани ташаббус, фикр ва шавқи хоҷагидорӣ кӯшиш мекунанд, халал мерасонанд.

Ба ҳамаи касоне, ки аз рӯи шартҳои нав кор карданианд, маҳз қонун бояд кафолат дода, боварӣ ҳосил кунонад, ки онҳоро давлат муҳофизат мекунад. Дар баробари ин иҷора бояд, аз афташ, дарозмӯҳлат бошад ва ба муддати, фарз кардем, 25—30 ва ҳатто 50 сол дода шавад. Умуман, масъаларо бояд чунон ба миён гузошт, ки барои бо шартҳои

ичора кор кардани одамон касе ба онҳо ҳуқуқи рад кардан надошта бошад.

Роҳи барҳам додани хоҷагиҳои бесамарро ҷасуронатар пеш гирифта, замин, воситаҳои дигари истеҳсолоти ин хоҷагиҳоро аз рӯи конкурс ба колхозу совхозҳо, корхонаҳои саноатӣ, иҷорагирони коллективӣ ё индивидуалӣ, ки бо самараи зиёд хоҷагидорӣ карда метавонанд, супурдан зарур аст. Шояд дар бораи истифодаи замин ҳам қонуни нав қабул кардан лозим ояд.

Азбаски ҳозир кор ошкоро дучори мавқеи кӯҳнапарастонаи роҳбарону мутахассисони колхозу совхозҳо, коркунони роҳбарикунандаи дигар мегардад, мо вазифаи якумдараҷаи комитетҳои партиявиро аз он иборат медонем, ки муҳити ба иҷрои кор мувофиқ ва шароити зарурӣ фароҳам оваранд ва ин мамониатҳоро бартараф кунанд. Дар ин бобат бе кори асосноки идеологӣ ва ташкилотчигии ташкилотҳои партиявӣ, бе ёрии иттифоқҳои касабаю комсомол кор буд намешавад.

Биёед, рафиқон, дар пленуми имрӯза аҳду паймон кунем: мо минбаъд дар атрофи ин масъалаҳо ба сафсата роҳ намедиҳем. Самаранокии ин шаклҳои муносибатҳои истеҳсолиро дар деҳот, муносибатҳои навро дар ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнати хоҷагии қишлоқ ҳаёт дар ҳама ҷо собит кард. Дар роҳи истифодаи ҳамаҷонибаи онҳо тамоми мамониатҳоро бартараф кардан зарур аст. Ин вазифаи умумихалқист. Иҷрои он на ин ки хоҳиш, балки талабест, ки худи мантиқи тараққиёти мо дар ҳамин давраи бозсозӣ тақозо мекунад.

Мо барои дастгирии дигаргунсозиҳои муносибатҳои иқтисодӣ дар деҳот изҳори ақидаи қатъӣ карда, бояд якбора таъкид намоем, ки ин кор масъулияти бузургтаринро талаб мекунад. Сабақҳои таърихи гузаштаамонро ба назар гирифта, ҳамагуна каҷравиро истисно кардан лозим. Дар ин кори муҳим ҳам сусткорӣ ва ҳам ба таври сунъӣ тезондани суръати кор, пештозиҳои ношоямноҷоизанд. Асосиаш ин аст, ки дар ҳалли ин масъалаҳо таҷрибаи худи ҳаётро ба назар гирифта, аз рӯи ақли солим амал карда, бо одамон машварат намуда, он таҷрибаи калонеро, ки ҳоло дорем, бояд истифода бурд.

Дар бораи боз як чизи дигар. Сухан инчунин аз бозсозии куллии муносибатҳои байни хоҷагӣ ва идоракунӣ меравад. Модом мо иқрор шудаем, ки системаи ҳозираи идораи комплекси агросаноатӣ чандон самара набахшид, умраш ба охир мерасад, пас ба он умед бастан ҳоҷат надорад.

Мо бояд ба ҷои РАПО ихтиёран ҳамаҷониба ба ташкили органҳои муштараки идоракунии колхозу совхозҳо, шаклҳои кооперативии хизматрасонии истеҳсолию техникӣ ва иқтисодӣ гузарем. Ин принципҳоро ба дараҷаҳои баландтари идоракунии комплекси агросаноатӣ ҷорӣ кардан меарзад. Аз нав ташкил намудани идоракунии комплекси агросаноатиро набояд кашол дод. Ҳамаи роҳҳоеро, ки ба воситаи онҳо аз боло фармонфармоӣ мекунанд, комилан барҳам додан лозим аст,

Ман дар «Советская Россия» мактуби гурӯҳи раисони колхозҳои вилояти Горькийро мутолиа кардам. Онҳо шикоят доранд, ки колхозҳо вазифадоранд, ки аз ҳисоби даромадҳои худ аппарати идоракунии болоиро бо пул таъмин кунанд. Ба ин мақсад ҷудо кардани 15 фоизи даромади холис ва 10 фоизи маблағи амортизаторӣ дар назар дошта шудааст. Чунин аппарат ба кӣ даркор? Асосиаш ин аст, ки худи ҳамон В. А. Стародубцев ва роҳбарони дигар хоҷагиҳо исбот карданд, ки ин аппаратро чандин карат ихтисор кардан мумкин ва лозим аст.

Ниҳоят, рафиқон, чунон ки шумо медонед, вакилони конференция барои он изҳори ақидаи қатъӣ карданд, ки дар сурати маҳдуд кардани маблағгузорӣ ба соҳаҳои дигар барои тарақақиёти социалии деҳот маблағи зарурӣ ҷудо карда шавад. Ба мо моҳиятан программаи умумимиллии дар деҳот сохтани манзил, мактаб, беморхона, роҳ ва объектҳои хоҷагии коммуналӣ, хизмати маишӣ, алоқа, савдо, умуман, ҳамаи он чи-

зе лозим аст, ки бе вай одами ҳозира зиндагӣ ва мӯътадил меҳнат карда наметавонад. Аз худи ҳозир суръати ободонии социалии деҳотро вусъат додан лозим аст. Ҳозир дар бисьёр вилояту республикаҳо ҳамин тавр амал мекунанд. Албатта, маълум аст, ки ба ин мақсад роҳи маблағгузориро дар панҷсолаи сенздаҳум қатъиян тағьир додан лозим аст. Чунин аст дастури сиёсии мо ба органҳои планкашӣ ва ҳукумат.

Боз як гапи дигар, рафиқон. Ду рӯз пештар ман бо В. П. Демиденко сӯҳбат доштам. Бо маҳсулоти хоҷагии қишлоқ таъмин кардани аҳолии вилояти Кӯстаной аз ҳисоби чӣ пешрав шуд ва тағьир ёфт? Албатта, колхозу совхозҳо саҳми калон гузоштанд. Ба асосҳои шартномавӣ, ба омилҳои нав гузарондани хоҷагиҳои шахсии ёрирасон ҳам аҳамияти калон доштанд. Дар онҳо ба ҳар сад хонавода 250 сар чорвои калон рост меояд.

Аммо ҳаман ин, рафиқон, бо аҳолӣ кор бурданро талаб менамояд, ки ба базаи хӯроки чорво ибтидо гузошта шавад. Фақат ҳамон вақт ин гуна имконият ба миён меояд. Дар Белоруссия, дар республикаҳои Прибалтика таҷрибаи хуби интеграцияи хоҷагиҳои шахсӣ бо колхозу совхозҳо аз рӯи шартнома андӯхта шудааст. Худи ҳамин низ социализм аст! Наход, то ин дам ин ба баъзе касон фаҳмо набошад?

Умуман, рафиқон, бо тамоми маҷмӯи проблемаҳое, ки баён кардам, мо ба он расидем, ки дар Пленуми имрӯза барои тамоми мамлакат дастури реалистии сиёсӣ баён намоем, ки масъалаи озуқавориро чӣ тавр ҳал кунем. Ман хоҳиш мекунам, ки доир ба ин масъалаҳо дигарон фикру мулоҳизаҳояшонро баён намоянд.

Акнун дар бораи таклифҳои оид ба тезондани афзоиши молу адои хизмати аҳолӣ. Дар ин бобат роҳи пешгирифтаи мо маълум аст. Ин дар муддати кӯтоҳ барпо кардани индустрияи тавонои молҳои истеъмоли халқ мебошад.

Доир ба саноати сабук қарорҳои дахлдор қабул шуданд, дар роҳи амалӣ гардондани ин қарорҳо механизми дахлдори иқтисодиро, ки манфиатдории ҳамаи коллективҳои меҳнатиро ба зиёд кардани молбарорӣ барои аҳолӣ таъмин менамояд, сафарбар карда, онҳоро ҳарчи зудтар иҷро кардан лозим аст.

Ҳозир сухан аз чораҳои иловагие меравад, ки мақсадашон аз ҳисоби воридоти таҷҳизот такмил додани бисьёр корхонаҳои саноати сабуку хӯрокворӣ мебошад, инчунин дар баровардани молҳои оммабоб ҳамаҷониба иштирок кардани индустрияи вазнин ва соҳаи мудофиа сухан меравад. Соҳаи хизматрасонии пулакӣ низ хеле зуд тараққӣ дода хоҳад шуд.

Таҳлили ин масъалаҳо бо иштироки вазорату идораҳо, органҳои республикавӣ ва маҳаллӣ нишон дод, ки барои дар солҳои 1989 — 1990 илова ба супориши плани панҷсола 24 миллиард сӯмина, аз ҷумла, соли 1989 — 9 миллиард сӯмина ва соли 1990 — 15 миллиард сӯмина зиёд баровардани молҳои ғайриозуқаворин истеъмоли халқ имконияти реалӣ ҳаст.

Ба шумо дар бораи тадбирҳои қатъиян беҳтар кардани соҳаи хизмати пулакии аҳолӣ низ таклифҳо пешниҳод карда шудаанд. Қайд кардан муҳим аст, ки худи ҳамин панҷсола ҳаҷми хизмати пулакӣ назар ба микдоре, ки дар программаи комплексӣ пешбинӣ шудааст, соле 15 — 20 фоиз меафзояд.

Соли 1990 ин ҳаҷм ба бештар аз 70 миллиард сӯм расида, то охири панҷсолаи сенздаҳум 1,6 баробар афзуда, аз 119 миллиард сӯм мегузарад.

Ин тадбирҳои калонмиқьёс буда, ҳам дар марказ ва ҳам дар маҳалҳо кори дахлдорро талаб менамоянд. Вале мо вазифаи зиёд кардани молҳои истеъмоли халқ ва хизмати пулакиро ба ҷо оварда, бояд бо такмили тамоми системаи тақсимот, пеш аз ҳама, савдо ва хӯроки умумӣ ҳамаҷониба машғул шавем.

Барои он аз ин хусус сухан меронем, ки беҳбудии меҳнаткашон, вазъияти маънавию сиёсии онҳо на фақат аз миқдору сифати неъматҳои моддӣ ва хизматрасонӣ, ки, албатта, худ аз худ аҳамияти ҳалкунанда дорад, балки ба он ҳам вобаста аст, ки мо онҳоро чӣ тавр истифода мебарем, савдо ва соҳаи хизматрасонӣ чӣ тавр ташкил шудаанд.

Бисьёр камбудиҳои ин соҳа бо қафомонӣ, аксар вақт бо сустии базаи моддии онҳо, ки ҳамаҷониба вусъат додан ва ба дараҷаи ҳозираи техникӣ расонданро талаб менамояд, алоқаманданд.

Чунин тавсияҳо муайян ва ба муҳокимаи шумо гузошта шудаанд.

Вале мо, рафиқон, ба муқобили ҳодисаю процессҳои носолиме, ки хеле чуқур реша давондаанд, муборизаи қатъӣ эълон карда, корҳои бисьёреро иҷро карда метавонем ва бояд фавран иҷро кунем. Сухан, аз ҷумла, аз роҳ надодан ба камчинии молҳое дар муассисаҳои савдо меравад, ки ин молҳо дар мамлакат ба миқдори кифоя мебошанд. Мо аз хусуси он ки гоҳ дар ин ҷо ва гоҳ дар он ҷо аз муассисаҳои савдо ёфт нашудани намак, шакар, орд ва бисьёр молҳои дигаре, ки дар мамлакат кифоя мебошанд, ахбор гирифта, беихтиёр ба чунин ақида меоем, ки ба норасоии баъзе молҳо баъзе касон манфиатдор мебошанд ё ин одамон дар назди мардум худро масъул ҳис намекунанд. Ҳамаи ин масъалаҳоро таҳти назорати органҳои партиявию советӣ, таҳти назорати меҳнаткашон гузоштан лозим аст.

Ё ки навбатистӣ барин масъалаи маъмулро гирем. Мо дар ҳама ҷо — ҳам дар муассисаҳои савдо, ҳам дар муассисаҳои адои хизмат, ҳам дар нақлиёт, ҳам дар корхонаҳои хоҷагии коммуналӣ, ҳам дар муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ, ҳам дар ташкилоту муассисаҳое, ки бо ҳалли баъзе илтимосҳои меҳнаткашон алоқаманданд, одамони бисьёреро мебинем, ки мунтазири расидани навбат мебошанд. Ин проблема чунон ҷиддӣ шудааст, ки мо бояд бо он мукаммал машғул шуда, дар ин соҳа тартиботи даркорӣ ҷорӣ кунем. Агар бисьёре аз роҳбарон ба тарафи навбатдорон бепарвоёна назар андохта, барои барҳам хӯрдани навбатистӣ ҷорае намеандешида бошанд, ин тамоман норавост. Чунин тарзи рафтор ғайр аз бепарвоӣ ва эҳтиром накардани мардум чизи дигар нест.

Рӯзҳои наздик ману рафиқ Л. Н. Зайков ба ду фабрикаи иттиҳодияи тиҷоратию саноатии пойафзоли «Заря»-и Москва рафта будем. Мо аз тамошои ин фабрикаҳо таассуроти хуб ҳосил кардем. Ман аз фикру андеша ва кору бори мардум, аз рафти дар коллективҳо муҳокима шудани масъалаҳои ҳақиқатан давлатӣ хеле қаноатманд шудам.

Вале дар аснои сӯҳбатам бо яке аз коргарзанон фаҳмидам, ки музди худаш ва музди шавҳараш хуб аст. Ду фарзанд доранд. Ба назари аввал ҳама кор дар ҷояш, хона доранд, муздашон кифоя. Вале вай аз кадом масъала дар ташвиш будааст? Вай чунин гуфт: «Ҳар рӯз, Михаил Сергеевич, дар магазинҳо ду-се соат дар навбат истодан лозим меояд. Қас аз ин навбатистӣ монда мешавад. Ман аз кор дида дар навбатистӣ бештар хаста мешавам».

Охир, ин, рафиқон, дар Москва рӯй додааст, ки дар ин ҷо ба ҳар ҳол ҳама чизро харидан мумкин аст. Вале дар ин ҷо ҳам мардум ночор аст, ки дар ҳар ҷо навбат гирад. Дар худи ҳамон як магазин кас аввал ба як касса, баъд ба кассаи дигар ва сонӣ ба рафи магазин навбат мегирад. Одамон баъди кор барои харидани чизҳои оддитарине, ки дар фурӯш ҳастанд, чандин соат мунтазири расидани навбат мешаванд. Магар ин равост?

Ҳамаи ин масъалаҳоро, рафиқон, бояд Советҳо ҳал кунанд. Модом ки роҳбари Совет инро намедида бошад ва аз рӯҳияю кайфияти мардум бехабар бошад, мансаби роҳбариро ишғол кардани чунин одам беҳуда аст.

Бори дигар гуфтан мехоҳам, рафиқон, ки мо ба ҳалли ин масъалаҳои ҷиддӣ бояд фавран ва амалан шурӯъ кунем. Дар ин ҷо масъалаҳои беҳтар кардани кор ва тағьир додани маҳалли муассисаҳои савдо, бо

воситаҳои моддию техникӣ таъмин намудани муассисаҳои савдо ва маишӣ низ ҳастанд. Мо дар ин масъалаҳо ба ақибмонии калон роҳ додаем.

Ин масъала бояд чӣ тавр ҳал шавад?

Аввалин тадбире, ки ба фикри ҳар кас меояд, ин талаб кардани пул ва пудрати сохтмони муассисаҳои савдо ва маишӣ мебошад. Шояд дар планҳои мо ин масъаларо ҳам дар назар доштан лозим аст. Бинобар ақиб мондани ин соҳа дар лоиҳаи қарори мо аз рӯи ҳамин масъала вусъат додани сохтмони муассисаҳои нав пешбинӣ шудааст. Вале агар мо фақат ҳамин роҳро пеш мегирифтем, ҳалли проблема, хусусан ҳалли масъалаҳои таъхирнопазир чандин сол кашол меёфт. Лекин мо бояд имкониятеро ёбем, ки аҳволро худи вақтҳои наздиктарин ислоҳ кунем.

Ба КМ ва ҳукумат ҳоло аз хусуси барои зиёд кардани муассисаҳои савдо ва хизмати маишӣ истифода бурдани ин ё он бино муроҷиат мекунанд. Мо инро қатъӣ дастгирӣ менамоем. Зимнан Бюрои Сиёсӣ ва ҳукумат дар ин бобат фикри қатъӣ баён карданд. Мо тарафдори он мебошем, ки биноҳои маъмурии сохташавандаи хоҷагиҳои гуногун, инчунин биноҳои маъмурии сохташавандаи муассисаҳои партиявию давлатӣ барои ҳамин мақсадҳо дода шаванд, ба шарте, ки ин биноҳо барои онҳо зарур набошанд.

Ман ба наздикӣ бо нависанда В. П. Астафьев сӯҳбат доштам. Мо аз зисту зиндагии мардуми Красноярск гуфтугӯ кардем. Дар он ҷо масъалаҳои бисьёре ғун шуда мондаанд! Хусусан масъалаҳои адои хизмати тиббӣ ҷиддӣ буда, таваллудхонаҳо кифоя нестанд. Дар баробари ҳамин дар шаҳр комплекси азими спортӣ сохта мешавад. Албатта, комплекси спортӣ ҳам лозим аст. Вале масъалаҳои таъхирнопазир ҳастанд ва онҳоро дар навбати аввал ҳал кардан лозим аст. Дар шаҳр бинои хуби комитети партиявии кишвар бошад ҳам, боз як бинои нав сохтаанд. Ҳозир қарор додаанд, ки он барои адои хизмати аҳолӣ истифода шавад, ки ин қарори дуруст аст.

Умуман, рафиқон, миқдори ҳар гуна идораҳоро кам кардан, онҳоро ихтисор намудан, биноҳояшонро барои муассисаҳои савдо ва хизмати маишӣ, тиббӣ додан лозим аст. Чунонки мегӯянд, ин як тарафи масъала. Масъала боз як ҷиҳати дигари басо муҳим ҳам дорад. Ин истифодаи маблағҳоест, ки барои афзудани миқдори муассисаҳои соҳаи мазкур пешбинӣ шудааст. Биёед аҳд кунем: маблағи барои мақсадҳои мазкур ҷудокардашуда бояд пурра истифода гардад.

Органҳои партиявӣ ин масъаларо бояд таҳти назорати худ гиранд. Вагарна тавре мешавад, ки мо дар фаъолиятамон ба бисьёр корҳои хоҷагӣ даст мезанему масъалаҳои муҳимтарини ҳаёти мардумро баъзан фаромӯш мекунем. Вале мақсад ҳамин аст, ки зиндагии одамон беҳтар шаваду димоғашон чоқ бошад. Бинобар ҳамин маънои асосии бозсозии кори органҳои партиявӣ он аст, ки онҳо бо корҳои соф партиявӣ, бо кори сиёсӣ, ташкилотчигӣ, идеологӣ машғул шаванд, ба халқ наздик бошанд. Инро худи ҳаёт талаб мекунад. Сабаби асосие, ки мо бояд корамонро дигаргун созем, маҳз ҳамин аст, рафиқон.

Аҳамияти бозсозӣ маҳз ҳамин аст, ки он ҳамаи ин масъалаҳоро кушода дод, барои фикру мулоҳизаҳои худро баён кардани мардум шароит фароҳам овард. Бозсозӣ имконияти воқеӣ муҳайё мекунад, ки мардум аз онҳое корро талаб кунад, ки виҷдонашон чандон пок нест ё бо саҳве мансаби роҳбариро соҳиб шудаанд.

Рафиқон, дар ниҳояти кор сухан аз масъалаҳои қобили ҳал меравад, ки барои онҳо программаҳои дарозмӯҳлат, тавсияҳои илмӣ муайян кардан лозим нест. Дар ин бобат дар асноп такья кардан ба ресурсҳои маҳаллӣ, ба ташаббуси маҳаллӣ корҳои бисьёреро ба сомон расондан ва тартибот ҷорӣ карда, ин масъалаҳоро ҳамеша дар мадди назар нигоҳ доштан мумкин аст.

Ба фикрам, ин гуфтугӯ беҳуда нахоҳад шуд. Ҳамаи мо бояд сабақи ҷиддӣ ҳосил кунем ва вазъи корро ислоҳ намоем.

Мустаҳкам намудани базаи индустрияи бинокорӣ ҳам аз ҷумлаи масъалаҳоест, ки диққату эътибори калонро талаб менамояд. Дар ин бора дар нутқи вакилон сухан рафт. Мо дар аснои вусъат додани сохтмони манзил ва дигар объектҳои социалӣ ба душвориҳои таъминоти масолеҳи бинокорӣ, техника, таҷҳизот ва ғайра дучор омадем. Ин масъала муҳокима шуд. Барои хеле афзудани истеҳсоли масолеҳи бинокорӣ чораҳои иловагӣ муайян шуданд. Ҳамаи ин ҷидду ҷаҳди калон ва диққату эътибори зиёдеро талаб мекунад.

Ҳамаи чораҳое, ки мо пеш мегузорем, рафиқон, ба дастурҳои конференция мувофиқанд. Конференция тавсия кард, ки плани панҷсолаи сездаҳум аз нуқтаи назари қувват гирифтани самти социалии иқтисодиёти мо тартиб дода шавад. Аслан мо гуфта метавонем, ки аз худи ҳозир корамон дар ин соҳа вусъат ёфтааст.

Рафиқон! Ҳамаи мо шоҳиди он будем, ки дар конференция дар атрофи масъалаҳоиислоҳоти куллии иқтисодӣ мубоҳиса авҷ гирифт. Мо аз ин мубоҳиса чӣ гуна хулоса мебарорем?

Қабл аз ҳама — самти ислоҳоти иқтисодӣ асосан дуруст интихоб шудааст. Зиёда аз ин, бори дигар собит шуд, ки муваффақияти дигарсозиҳои социалию иқтисодӣ фақат бо роҳи собитқадамона пеш гирифтан ва такмил додани ислоҳот муяссар шуда метавонад. Умуман ислоҳотро касе зерн шубҳа нагузоштааст, ғарчанде рафти татбиқи он сахт танқид шуда буд.

Дар конференция масъалаи дигар ҳам собит шуд: қувваҳои кӯҳнапарасту консервативӣ ба ислоҳот муқобилат карда, мехоҳанд, кн рафти ислоҳотро боздоранд, барои ин имкониятҳои хурдтарин, саҳву хатоҳои рафти ислоҳотро истифода баранд. Ба фикрам, бо пешниҳоди вакилон аз рӯи ин масъала розӣ шудан мумкин аст: чунин одамон ва онҳоеро, ки пеши роҳи ислоҳотро мегиранд, аз мансаб дур кардан лозим аст.

Пас барои тезондани рафти ислоҳоти иқтисодӣ бояд чӣ кор кунем? Бюрои Сиёсӣ хулосаҳоеро, ки ҳукумат аз рӯи ин масъала баровардааст ва маҷмӯи тавсияҳои бо он алоқамандро муҳокима кард.

Якум. Пеш аз ҳама кӯшишҳои таҳриф кардани моҳияти шаклу усулҳои нави хоҷагидориро қатъиян бартараф кардан, дар сари роҳи онҳое, ки механизми хоҷагидориро ба маҷрои кӯҳна баргардонданӣ мешаванд, садди боэътимод гузоштан лозим аст.

Ин аз ҷумла ба масъалаи супориши давлат ҳам дахл дорад, ки он дар конференция гарму ҷӯшон муҳокима шуд. Ин масъала дар конференция вобаста ба он муҳокима шуд, ки аслан як шакли пардапӯши аз тарафи органҳои директивӣ ба план гирифтани ҳаҷми маҳсулот шуда мондааст. Дар тавсияҳои ҳукумат дар ин бобат хеле кам шудани ҳиссаи супориши давлат дар ҳаҷми умумии истеҳсол, на дар ихтиёри вазоратҳои соҳавӣ, балки дар ихтиёри Госплан будани ҳуқуқи додани супориши давлат пешбинӣ шудааст.

Тавсия мешавад, ки барои ду соли наздик низомномаи муваққатии супориши давлат ҷорӣ карда шавад. Президиуми Совети Вазирон ин масъаларо бо иштироки гурӯҳи калони хоҷагидорону олимон муҳокима кард. Баъди мубоҳисаи ҷиддӣ аҳли маҷлис ба хулоса омад, ки низомномаи муваққатии супориши давлат лозим буда, марҳалаи мобайнӣ маҳз чунин тарзи рафторро талаб мекунад. Дар назар дошта мешавад, ки идеяи супориши давлатро фақат ба муносибати гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот ва ислоҳоти таъини нарх татбиқ кардан мумкин аст. Барои ин, чунонки мегӯянд, фурсат лозим аст.

Дуюм. Корхонаҳои ҳамаи соҳаҳоро ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондан ва ташкили механизми нави хоҷагиро ба анҷом расондан лозим аст. Бояд таъкид кард, ки механизми нави хоҷагӣ фақат дар асоси таносубҳои нави нарх, дар сурати ташаккули бозори социалистии самарабахш амалкунанда, солим шудани молия, ташкили системаи сершохаю самарабахши банк, ҷорӣ намудани савдои яклухт пурра ба кор дарома-

да, албатта, бозсозии муайяни структураи идоракунӣ, дигаргунсозии системаи робитаҳои берунии иқтисодиро талаб мекунад.

Ба ҳамин муносибат аҳамияти аз ҷиҳати молиявӣ солимгардонии хоҷагии халқ, мустаҳкам намудани муомилоти пулро таъкид кардан мехостам. Мо дар рафти тартиб додани план ва бюҷети соли оянда бояд дефицити бюҷетро кам кунем, барои ин бошад, планҳои сохтмони асосиро бодиққат дида баромадан, ба ҷои молияи бюҷет бештар кредити банкро истифода бурдан, хароҷоти ғайриистеҳсолиро қатъиян кам кардан лозим аст. Хулласи калом, бояд ба кӯрпаамон нигоҳ карда дароз кардани пойро ёд гирем. Бигузор вақтҳои аввал ҳаҷми маблағгузорӣ ҳатто кам шавад, вале баъд дар баробари ҳамин миқдори сохтмонҳои наву нотамом хеле кам мешавад.

Агар аз хусуси корхонаҳои сусте сухан ронем, ки ҳозир аз ҳисоби садақаи вазоратҳо рӯз мебинанд, онҳо метавонанд бо шартҳои муайян кредитро бештар истифода баранд, дар мавриди зарурӣ дигаргун сохта шаванд ва дар ҳолатҳои фавқулодда чунин корхонаҳо барҳам дода, ё ба коллективҳои меҳнатӣ ва кооперативҳо иҷора дода шаванд. Аз ин кор тарсидан лозим нест.

Дигаргунсозии кори банкҳо, ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондани онҳо, зиёд кардани миқдори банкҳои коммерсӣ ҳам бояд ба солим шудани иқтисодиёт хизмат кунад.

Сеюм. Дар конференция масъалаи дигаргун сохтани структураи ташкилии идоракунӣ ва хусусан роли вазоратҳо дар системаи нави хоҷагидорӣ аз рӯи манфиатшиносӣ муҳокима шуд. Ҳозир ин шояд самти масъулиятноктарини реконструкцияи системаи идоракунӣ бошад. Бинобар ҳамин ин масъаларо дар асоси таҷриба ва вазифаҳои нави ҳам органҳои идоракунӣ ва ҳам корхонаҳо мулоҳизакорона ҳал кардан лозим аст, ки онҳо дар навбати аввал ба қонун ва қоидаҳои рафтори иқтисодии дар ин қонунҳо зикршуда итоат кунанд.

Бояд рӯирост гуфт, ки обрӯи худи органҳои идора ва кадрҳои аппарат маҳз ба он вобаста хоҳад буд, ки органҳои идоракунӣ дар шароити нав мақоми худро то чӣ андоза зуд ёфта метавонанд ва онҳо усулҳои нави хоҷагидориро то чӣ андоза хуб ёд гирифта, муносибатҳояшонро бо корхонаҳо ба тарзи нав ташкил карда метавонанд. Дар конференция чунин ақида равшан шуд, ки кори мо бе аппарати ҳозиразамони салоҳиятдору моҳири идоракунӣ буд нахоҳад шуд. Вале дар баробари ҳамин аппарати мазкур корашро бояд бо назардошти талаби ислоҳоти куллии иқтисодӣ ва бо назардошти роли нави коллективҳои меҳнатӣ қатъиян дигаргун созад.

Чорум. Ба муносибати ислоҳоти системаи сиёсӣ вазифаи тағьир додани муносибатҳои корхонаҳо ва Советҳо ба миён меояд. Ин тарзи гузориши дурусти масъала мебошад. Аслан сухан аз ташкили асоси иқтисодии худидоракунӣ дар шакли як қисми моликияти ҷамъиятии ба ихтиёри органҳои маҳаллӣ додашаванда меравад, ки он хоҷагии коммуналӣ, системаи адои хизмат, фонди манзил, нақлиёти шаҳр ва ғайраро дар бар мегирад.

Ин масъаларо набояд тавре фаҳмид, ки ба корхонаҳо ба ҷои вазоратҳои иттифоқӣ минбаъд органҳои республикавию маҳаллӣ фармон медода бошанд. Ин тавр кардан ба ҷои як системаи амрдиҳӣ барпо кардани системаи дигари амрдиҳӣ мебуд. Ҳамаи корхонаю иттиҳодияҳо ҳуқуқ доранд, ки ба бозори ягонаи мамлакат кор кунанд ва бояд кор кунанд, муносибатҳои байни онҳо бояд ба мубодилаи баробари маҳсулот асос ёфта бошад. Агар аз хусуси муносибатҳои онҳо бо органҳои маҳаллӣ сухан ронем, бояд гуфт, ки ин муносибатҳо бо нормаҳои дахлдори ҳуқуқ ва нормативҳои иқтисодӣ тақвият дода шаванд.

Мо бояд афзалиятҳои тақсимоти территориявии меҳнатро дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ истифода барем ва дар баробари ҳамин ба воситаи афзоиши даромади бюҷет органҳои республикавӣ ва

маҳаллиро ба зиёд шудани самараи иқтисодиёти ноҳия манфиатдор гардонем.

Панҷум. Тавсия мешавад ба коллективҳои меҳнатӣ ҳуқуқ дода шавад, ки ин ё он шакли ҳисоби хоҷагиро мустақилона интихоб карда, ба истифодаи модели дуюми он бештар манфиатдор карда шаванд. Ин даст кашидан аз муқаррар намудани нормативи ташкили фонди музди кор ва тақсими фоида мебуд. Муносибатҳои дохилии истеҳсолот ба тақсиму истифодаи даромади ҳисоби хоҷагӣ асос ёфта, муносибатҳои давлат ва корхонаро меъёри андоз ва системаи имтиёзҳои давлатӣ танзим хоҳад кард. Ин хеле матлуб мебуд, рафиқон.

Вобаста ба муҳокимаи проблемаҳои ислоҳоти иқтисодӣ дар бораи муносибатҳои иҷоравӣ бори дигар сухан рондан мехостам. Маҳз ҳамин муносибатҳо ҳам моликияти давлатӣ ва ҳам моликияти кооперативиро нигоҳ дошта монда, имкон медиҳанд, ки ба ном «бесоҳибии» онҳо бартараф карда, мустақилии реалии хоҷагӣ ва масъулияти кормандон, коллективҳои меҳнатӣ, алоқаи бевоситаи музди одамон бо натиҷаҳои ниҳоӣ таъмин гардад. Принципан муҳим аст, ки дар шароити пудрати иҷоравӣ усулҳои фармондиҳии идоракунӣ нораво шуда мемонанд, зеро муносибатҳои тобеият ба муносибатҳои шартномавию шарикони масъулиятшинос табдил меёбад. Бинобар ин Қонуни иҷора, ки аз хусусаш дар боло сухан рондам, бояд ҳуҷҷате бошад, ки ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқро дар бар гирад.

Мо бояд ҳамаи мамониатҳои сари роҳи интишори муносибатҳои иҷоравиро дур созем, масъалаҳои зарурии ҳуқуқ, аз ҷумла масъалаи мӯҳлати иҷораро бетаъхир ҳал кунем. Ман дар ин бора гуфта гузаштам, вале бори дигар таъкид менамоям: мӯҳлати кӯтоҳи иҷора мардумро ба тараққӣ ва такмил додани истеҳсолот ҳавасманд намекунад ва ҳатто боиси пайдо шудани рӯҳияи пулу чизпарастӣ ҳам шуда метавонад. Ин равшан аст. Меъёри қатъии музди иҷораро ҳам муқаррар кардан лозим аст, ки дар он манфиати ҳам бюҷет ва ҳам коллективҳои меҳнатӣ ба назар гирифта мешуда бошад.

Дар хотима, рафиқон, аз хусуси боз баъзе масъалаҳои мазмунашон мухталиф сухан рондан мехостам, ки, ба фикрам, барои кори мо басо муҳиманд.

Масъалаи якум — масъалаи илм. Дар конференция масъалаи инкишофи он қатъӣ гузошта, таъкид шуд, ки мо дар як қатор соҳаҳои муҳимтарин ҳам аз дараҷаи ҷаҳонии кашфиёти илмӣ ва ҳам аз талаботи ҷамъият ва хоҷагии халқамон ақиб мондаем. Бо чунин аҳвол муросо кардан мумкин нест, рафиқон, ва ин ҳолат моро водор менамояд, ки баҳою талаби конференцияро бодиққат ба назар гирем.

Ба фикрам, роҳбарияти Академияи илмҳои СССР-ро лозим аст, ки программаҳои вусъати тадқиқоти куллӣ ва самтҳои дигари ривоҷи илми ватаниро бори дигар мулоҳиза кунад. Мо вазифаҳои бозсозиро бе мадади фаъолонаи илм иҷро карда наметавонем.

Дар навбати худ органҳои давлатӣ, аз ҷумла Госплани СССР ва Комитети давлатии СССР оид ба илм ва техника ҳам бояд масъалаҳои ба куллӣ беҳтар намудани базаи моддии илмро муҳокима карда, сиёсати структурӣ ва инвестиционириро тағйир диҳанд, то ки барои ривоҷи самтҳои муҳимтарини он шароити мусоид муҳайё гардад. Мо масъалаҳои бисьёреро ҳал кардаем, ҳалли масъалаҳои дигарро тезондан лозим аст.

Ба илмҳои ҷамъиятшиносӣ бояд эътибори махсус дод. Ҳамаи мо ба ташвишу ноқаноатмандие, ки дар конференцияи партиявӣ аз ҳолати ҳозираи илмҳои ҷамъиятшиносӣ баён шуд, шарикем. Бори дигар гуфтан лозим аст, ки гап на фақат дар худи илм аст. Сабаби вазъи ҳозира аз бисьёр ҷиҳат муносибат ба илмҳои ҷамъиятшиносӣ дар гузашта мебошад. Бо вуҷуди ҳамин мо бояд бигӯем, ки бозсозӣ дар ин

соҳа аз талаби замон, аз худи амалияи бозсозӣ ақиб мондааст. Ин ҳолат моро албатта ба ташвиш овардааст.

Бояд рӯирост гуфт, ки ҳоло бисёр марказҳои калони илмии мо бо роли шореҳу мунаққид қаноатманд буда, проблемаҳои ҳозираро, ки худи бозсозӣ ба миён гузошта, ҳам рафту ҳам муваффақияти бозсозӣ ва натиҷаҳои он ба ҳалли ҳамин проблемаҳо вобаста мебошад, кам тадқиқ мекунанд.

Чунин таассуроти худро ҳам баён накарда наметавонам: баъзе олимони мо дар худи ҳамон мавқее мебошанд, ки дар аввали бозсозӣ буданд ва пай намебаранд, ки бозсозӣ аз марҳалаи митингҳо гузашта, ба давраи дигаргунсозиҳои куллии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ расидааст. Ин бошад талаб менамояд, ки масъалаҳо аз ҷиҳати илмӣ мукаммал таҳлил шаванд, моҳияти ҳодисаҳо баён шаванд, процессҳои ҳозира дарк шаванд. Ба фикрам, ба ҷамъиятшиносони мо маҳз ҳамин омилҳо намерасанд.

Масъалаи дуюм — масъалаи экология. Ба вазъи номусоиди ин соҳа дар конференция диққати калон дода шуд. Аҳли ҷамъият ҷиддияту аҳамияти ин масъаларо мефаҳмад ва ба фикри аҳли ҷамъият, дар ин соҳа рафторро ба куллӣ тағьир додан лозим аст.

Ман мехостам, ки ин проблемаро ба ду тақсим кунам. Баъзе масъалаҳо хароҷоти калон ва сарфи зиёди воситаҳои моддиро талаб намекунанд. Акнун гап дар ин бобат ба он вобаста аст, ки корро бояду шояд ташкил карда, чораю программаҳои пешбинишуда татбиқ гарданд. Лозим аст, ки ин масъалаҳои конкретии таъхирнопазир бо иштироки идораҳои дахлдори марказӣ ва органҳои маҳаллӣ ҳал шаванд. Зимнан, ин масъалаҳо бояд ба таври оперативӣ муҳокима ва ҳал шаванд.

Баъзе масъалаҳои дигар бо ҷуста ёфтан ва истифодаи маблағи зиёд, ба андозаи муайян тағьир додани техника ва технология алоқаманд мебошанд. Умуман ин масъалаҳо характери перспективӣ доранд. Ҳамаи инро, рафиқон, зимни тартиб додани программаи дарозмӯҳлати давлатии ҳифзи муҳити зист ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиии СССР муҳокима кардан лозим аст. Чунин кор аз ҳозир дар доираи тайёрӣ ба панҷсолаи сенздаҳум ва плани перспективии то соли 2005 давом дорад. Ҳамаи пешниҳодоте, ки дар конференция баён шуд, бояд дар доираи ҳамин кор муҳокима шавад.

Масъалаи сеюм — масъалаи сиёсати партия нисбат ба ҷавонон. Дар ин бора дар конференция умуман ва принципан сухан ронда шуд. Вазифа иборат аз он аст, ки тамоми масъала ба маҷрои кори амалӣ гузаронда шавад. Ба фикрам, моро лозим аст, ки ба масъалаи тайёрӣ ба Пленуми КМ аз рӯи ҳамии масъалаҳо аз ҳозир ҳамаҷониба машғул шавем. Дар ин бобат кори ҷиддӣ дар пеш аст. Мо фақат бо муҳокимаи проблемаҳои ба назар намоён машғул шуда наметавонем. Ба мо сиёсати дарозмӯҳлате лозим аст, ки ба таҳлили мукаммал асос ёфта, мақсад аз он иҷрои яке аз вазифаҳои куллитарини ҷамъиятамон — ба камол расондани ҷойгирони сазовор бошад.

Боз як масъалаи дигар, рафиқон. Худи конференция, мубоҳиса дар он нишон дод, ки давом додани коре, ки мо баъди апрель дар соҳаи идеология бурда истодаем, ҳозир то чӣ андоза муҳим мебошад. Ин дуруст аст, зеро мо ба кори миқьёсан таърихӣ камари ҳиммат баста, гузаштаю ҳозираро дарк накарда ва тамоюлоти асосии инкишофи ояндаи ҷамъиятро пешбинӣ накарда, ба муваффақияти ин кор умед баста наметавонем.

Мо ҳозир қадру қимати фикри Ленинро дар бораи аҳамияти назарияи революционӣ хеле мукаммал мефаҳмем. Рӯирост гуфтан мумкин аст: агар мо бо масъалаҳои назария, идеология доимо ва собитқадамона машғул намешудем, натиҷаҳои соҳаи сиёсат, соҳаи кори амалӣ дар ин давраи аз рӯи меъёри таърих кӯтоҳ имконпазир намешуд ва партия

дар ин марҳалаи дигаргунии куллии таърихӣ роли пешоҳанги сиёсӣ, генератори идеяҳоро таъмин карда наметавоинист ва пешсаф намебуд.

Бо вуҷуди ҳамин конференция бори дигар таъкид кард, ки соҳаи идеологияро ягон қадар суст кардан ва алалхусус ба ақибмонӣ роҳ додан мумкин нест. Дар ин бобат бо ташаббусҳои ҷузъӣ, маъракаҳои якбора, бо иҷрои вазифаҳои ҷузъии ба мақсадҳои принципии бозсозӣ новобаста маҳдуд шудан мумкин нест. На фақат камбудию норасоиҳои соҳаи иқтисодиёт ва сиёсати социалӣ, балки ақибмонӣ ва саҳву хатоҳои соҳаи назариявию идеологӣ ҳам вазъиятро душвор гардонда, ба кори революционии мо зиёни ислоҳнопазир расонданаш мумкин аст. Бинобар ҳамин мо бояд тадқиқоти назариявиро минбаъд ҳам вусъат диҳем, кори идеологиро дар ҳамаи соҳаҳо такмил диҳем.

Имкониятҳои партия ва ҷамъияти мо дар ҳалли масъалаҳои назариявӣ ҳақиқатан ҳам азиманд, рафиқон. Муҳити ҳозираи маънавию сиёсӣ ҳам барои он тамоми шароитро муҳайё мекунад, ки процесси фаъолонаи эҷодӣ дар ҳамаи соҳаҳои афкори ҷамъиятӣ сурат гирад, ки ин ба ташаккули шуури ҷамъиятӣ бевосита таъсир мерасонад.

Вале мо дар Пленуми КМ бояд ба корамон аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дода, иқрор шавем, ки тамоми ин потенциалро партия ҳанӯз пурра ва бояду шояд истифода намебарад, онро ба ҳаракат наовардааст ва ба маҷрои бозсозӣ ҳамроҳ накардааст. Ба ин чӣ халал мерасонад, рафиқон?

Албатта, инкишофи назария, афкори ҷамъиятӣ, навшавии идеология, ташаккули шуури нав — процесси мураккабу гуногунсоҳа ва ихтилофнок аст. Ин кор фурсат ва кӯшишу ғайратро талаб мекунад. Вале ба таври стихиявӣ ҳам давом дошта наметавонад. Ин кор бояд доимо дар асоси кори коллективона, ба воситаи мубоҳисаҳои эҷодӣ, ба воситаи ҷустуҷӯи идеяҳои нав, қиёси ақидаҳо, мубоpизаи афкор ба роҳ монда шавад.

Ташкилотҳои партиявӣ бояд миқёси калону мураккабии ин вазифаро фаҳманд, саҳлгирӣ дар ин бобат норавост. Мо умедвор шуда наметавонем, ки ҳамаи корҳо худ аз худ иҷро мешуда бошанд. Корамон дар ин бобат бояд қатъиян дар ҳамаи ҷабҳаҳо вусъат ёбад: мубоҳисаю семинарҳо, конференцияю интишори асарҳо — хулласи калом, шаклҳои мухталифи фаъолияти илмӣ лозиманд, ки ба бедор кардани афкори эҷодӣ қодир бошанд.

Албатта фаъолияти пурғайрати идеологие ҳам зарур аст, ки комьёбиҳои ҳозираи назария ва сиёсатро дар марҳалаи ҳозираи бозсозӣ ба амалия татбиқ мекарда бошад. Барои он ки идеяҳои бозсозӣ дар байни омма бештар маъмул шуда, назария қувваи ҳақиқатан моддии бозсозӣ гардад, мунтазам ва хирадмандона кор бурдан лозим аст.

Дар бораи боз як масъалаи дигар гап задан мехостам, рафиқон. Баъзеҳо мегӯянд, ки мубоҳиса аз ҳад зиёд шудааст. Кушоду равшан мегӯям: ба мо мубоҳисаҳо, муҳокимаҳои ҷиддии эҷодии ҳамаи проблемаҳои ҳалталаб лозиманд. Афкори фаъолонаи ҷамъиятӣ, шуури халқ фақат бо ҳамин роҳ ташаккул ёфта метавонад ва бидуни он иҷрои вазифаҳои азими дигаргунсозии ҷамъият аз имкон берун аст.

Боз як масъалаи дигар, рафиқон. Аз навигариҳои замон, аз процессҳои ҳаётӣ тарсидан нашояд. Шояд фақат ҳозир мо дарк карда истода бошем, ки бозсозӣ процесси ҳақиқатан революционию дигаргунсозанда мебошад. Зиёда аз ин, дилпурам, рафиқон, ки ҳаракати нави мо масъалаҳои ногаҳониеро ба миён хоҳад овард, ки ба пайдо шудани онҳо ҳеҷ умед надоштем. Хӯш, чӣ бояд кард, оё ба воҳима афтода, шитобкорона хулоса барорем будааст-мӣ? Не, рафиқон, мо бояд ҳаётро чунон ки ҳаст, ҳамон тавр мукаммал омӯзем, пурсабр бошем ва дар ниҳояти кор дар асоси таҳлили ҳамаҷониба ба манфиати ҷамъиятамон,

ба манфиати социализм қарорҳои дурусту мулоҳизакорона қабул намоем.

Ман тарафдори он мебошам, ки дар ин соҳа андешамандона, ҳамаҷониба ва собитқадамона кор бурда шавад. Мо чун партияи Ленин, чун организми тавонои сиёсӣ бояд тамоми иқтидори интеллектуалии худро ба ҳаракат оварем ва дар масъалаҳои назария қадам ба қадам пеш рафта, сиёсат ва амалияро ғанӣ гардонем. Дар навбати худ аз амалия таҷрибаи навро гирифта, онро мулоҳиза карда, барои фаъолияти минбаъда роҳ кушода, сиёсати муайянкардаи КПСС-ро собитқадамона татбиқ намоем.

Мо бояд ба хубӣ дониста бошем, ки барои қиёс кардани ҳодисаҳои нав тасаввурҳои кӯҳна ба кор намеоянд. Биёед, дар рафти мубориза баҳри бозсозӣ самти асосиро аз даст надода, фирефтаи ҷузъиёт нашавем, қувваамонро беҳуда сарф накунем, ки ин аз ҳама муҳим аст. Камбудию норасоиҳои кори нав ҳатмианд, ба онҳо эътибор надодан мумкин нест. Вале таҷрибаи худамон нишон дод: масъалаҳое, ки худи диниа қобили иҷро наменамуданд ва ҳатто таҳдидовар менамуданд, фақат ба туфайли пешрафти қатъӣ бо роҳи дигарсозиҳои революционӣ бартараф карда мешаванд.

Албатта, ҳамаи ин аз мо кори фикрӣ, фаъолияти эҷодиро талаб менамояд, тақозо мекунад, ба ҳамаи ҳодисаҳое, ки бозсозӣ ҳар рӯз ба миён меорад, доимо эътибор диҳем. Инро бояд ҳама фаҳманд, ба ин фурсат ёфтан лозим аст, зеро агар чунин кор набошад, мо ҳатман ақиб мемонем, ҳаёт аз мо пеш гузаштанаш мумкин аст. Агар дар замони революционии мо ҳақиқатан ҳам пешоҳанги сиёсӣ шудан хоҳем, мо ҳақ надорем, ки ба ақибмонӣ роҳ диҳем.

Чунинанд баъзе мулоҳизаҳои доир ба иҷрои қарорҳои конференция. Биёед тавсияҳои ба муҳокимаи Пленум гузошташударо муҳокима кунем.

Умуман, чунон ки мебинед, программаи корамон басо калон аст. Ин программа аз талаботи такомулоти бозсозӣ бармеояд, онро қарорҳои съезди XXVII партия ва Конференцияи XIX умумиттифоқӣ муайян кардаанд.

Ба мо дар ҳамаи соҳаҳои навсозии ҷамъият ва дар навбати аввал дар ҳалли проблемаҳои муҳимтарини ҳаёти мардуми советӣ дигаргуниҳои куллӣ заруранд. Ин кори ҳар ташкилоти партиявӣ, ҳар коммунист мебошад.

Мо ба маҳалҳо ваколатҳои калон дода, барои вусъати ташаббуси ҷамъиятию сиёсӣ, хоҷагӣ ва меҳнатӣ имконият муҳайё карда, бо ҳамин масъулияти партиявӣ, масъулияти шахсии коммунистонро ҳам барои корашон дар участкаҳои конкретии бозсозӣ талаб мекунем.

Имрӯз вақти амал аст. Аз ин рӯ, ҳиссаи ҳар коммунист, ҳар меҳнаткаш ба бозсозӣ бо кори конкретӣ ва натиҷаҳои конкретии меҳнат муайян мешавад.

# Дар бораи кори амалӣ оид ба иҷрои қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС

## Қарори Пленуми КМ КПСС

1. Комитетн Марказии КПСС қайд мекунад, ки Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС дар ҳаёти партия ва мамлакат воқеаи калон гардида, қарорҳое қабул кард, ки иҷрои онҳо ба хеле тезондани процессҳои бозсозӣ, ислоҳоти куллии иқтисодӣ ва демократиконии ҷамъияти советӣ имкон медиҳад.

Вакилон дар музокира аз рӯи маърӯзаи КМ КПСС ва ҳуҷҷатҳои дигари конференция фаъолона иштирок намуда, рӯирост ва принципиан мулоҳиза баён карда, аз беҳбудии халқ, аз тақдири социализм бо ҳисси ғамхорӣ ва дилсӯзӣ гап заданд. Барои рафъи камбудиҳое, ки ба бозсозӣ халал мерасонанду процессҳои навсозӣ, гузарондани ислоҳоти системаи сиёсӣ, демократиконии минбаъдаи ҳаёти ҷамъият ва партияро бозмедоранд, таклифҳои бисьёр баён ва пешниҳод карда шуданд. Қисми зиёди фикру мулоҳиза ва фикрҳои амалӣ ба масъалаҳои таъхирнопазири фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ, беҳтар кардани таъминоти аҳолӣ, тезондани тараққиёти ҳамаи соҳаҳои адои хизмати меҳнаткашон даҳл дорад.

Комитети Марказии КПСС ташкилотҳои партиявиро вазифадор мекунад, ки ба амалӣ гардондани дастурҳои конференция ҷидду ҷаҳд карда, муваффақ шаванд, ки иҷрои онҳо меҳвари кори партия, тамоми ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ гардида, мардумро водор намоянд, ки барои иҷрои кори участкаи супурдашуда бо тамоми қувваю масъулият амал кунанд. Ташаббусу муташаккилии коммунистон, мавқеи фаъолонаи ҳар аъзои партия дар ҳалли конструктивии проблемаҳо, дар соҳаҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ, дар мубориза ба муқобили камбудиҳо, зуҳуроти бюрократизм, беинтизомӣ ва бемасъулиятӣ пойдор шудани тарзи рафтори нав аҳамияти ҳалкунанда пайдо мекунанд. Тамоми корро ба тариқи конкретӣ ва устуворона ба ҷо оварда, ба натиҷаҳои назаррас ноил шудан лозим аст.

2. Пешниҳодоти Бюрои Сиёсии КМ КПСС дар бораи тадбирҳои бо озуқа беҳтар таъмин кардани мамлакат, роҳҳои асосии минбаъд ҳам тараққӣ ва такмил додани муносибатҳои иқтисодӣ дар комплекси агросаноатӣ маъқул дониста шаванд.

Салоҳ дониста шавад, ки Совети Вазирони СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комиҷроияҳои Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ, КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ ва вилоятӣ дар асоси ин пешниҳодот доир ба беҳтар кардани кори бо озуқа таъмин намудани мамлакат чораҳои конкретӣ андешида, ба амал бароранд.

Ба маълумот гирифта шавад, ки Совети Вазирони СССР мувофиқи тавсияҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ дар бораи тадбирҳои инкишоф ва такмил додани ислоҳоти қатъии иқтисодӣ ва рафъи камбудиҳое, ки дар рафти амалӣ гардондани ислоҳот ошкор мешаванд, таклифҳо андешад. Таклифҳои зикршуда, ки Бюрои Сиёсии

КМ КПСС маъкул шумоҳридааст, асоси кори минбаъдаи татбиқи ислоҳоти қатъии иқтисодӣ дониста шаванд.

Лоиҳаҳои қарорҳои ҳукумати СССР аз рӯи масъалаҳое, ки дар Конференсияи XIX умумииттифоқии партиявӣ ба миён гузошта шуда буданд, вобаста бо зиёд кардани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, беҳтар кардани молфурӯшӣ ба аҳолӣ ва ба куллӣ бозсозии соҳаи хизмати пулакӣ, ки Совети Вазирони СССР пешниҳод кардааст, маъқул дониста шаванд.

3. КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ ва районӣ, инчунин коммунистоне, ки дар органҳои дахлдори советӣ кор мекунанд, қарорҳои Конференсияи XIX партиявиро ба назар гирифта, дар вақтҳои наздик барои тафриқаи вазифаҳои комитетҳои партиявӣ ва Советҳои депутатҳои халқӣ тадбирҳои амалӣ татбиқ кунанд. Дар баробари ин барои тараққиёти социалию иқтисодии территорияҳо, зиёд кардани мустақилияти онҳо масъулияти Советҳоро баланд бардошта, барои бо кадрҳо мустаҳкам кардани Советҳо, ташкили кори роҳбарӣ ба корҳои маҳаллӣ, ба ҳаёт татбиқ кардани сиёсати партия ва давлат ёрӣ расонанд. Минбаъд ба якҷоя қарор қабул кардани комитетҳои партиявӣ ва органҳои иҷроияю амрдиҳии Советҳо роҳ надода, кӯшиши коркунони аппарати партиявӣ барои мудохила кардан ба татбиқи ваколатҳои органҳои советӣ қатъиян пешгирӣ карда шавад.

Роҳҳои асосии бозсозии аппарати партиявӣ маъқул шуморида, ин кор то охири ҳамин сол ба ҷо оварда шавад.

4. Пленуми КМ аҳамияти авҷ гирондани фаъолият ва мустаҳкам кардани мустақилиятро дар кори ташкилотҳои партиявӣ қайд намуда, чунин мешуморад, ки талабҳои конференсияи КПСС дар бораи демократиконии муносибатҳои дохили партиявӣ, дар ҳама ҷо муқаррар шудани муҳити рафоқати партиявӣ, озодона муҳокима кардани ҳамаи масъалаҳо, кушодагӯӣ, ошкорбаёнӣ, коллективизм, интизоми бошуурона, масъулияти шахсӣ бояд бе ҳеҷ ягон дастури иловагӣ ба ҳаёт татбиқ карда шаванд. Ба рафъи беташаббусии як қисми аъзоёни партия диққати махсус дода, барои иҷрои Устави КПСС талабот бемайлои зиёд карда шавад. Кори органҳои интихобшаванда, ки барои вазъияти кори ташкилотҳои партиявӣ бояд пурра масъул бошанд, қатъиян тағьир дода, сиёсати бозсозӣ исроркорона ба ҳаёт татбиқ карда шавад.

Пленум қайд мекунад, ки маъракаи дарпешистодаи ҳисоботу интихобот дар партия аҳамияти принципиалӣ дорад. Вай бояд дар зери аломати чун пешсафи сиёсии халқ баланд бардоштани роли партия, сафарбар намудани коммунистон ба дигаргунсозиҳои қатъии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат гузарад. Муҳим аст, ки рӯҳи конференсияи партиявӣ, муҳити демократӣ ва равиши танқидии он дар маҳалҳо ҷорӣ гардида, бо корҳои амалии ҳар ташкилоти партиявӣ пайвастани идеяҳои бозсозӣ, навсозии тамоми ҳаёти дохилипартиявӣ, демократиконии роҳбарии партиявиро таъмин намоянд. Қарори Пленуми КМ КПСС «Дар бораи ҳисоботу интихобот дар ташкилотҳои партиявӣ» тасдиқ карда шавад.

5. Барои ислоҳоти системаи сиёсӣ тадбирҳои ҳуқуқӣ ва ташкилиро бетаъхир ба амал баровардан зарур аст. Бо ҳамин мақсад:

лоиҳаҳои Қонун дар бораи тағьироту иловаҳо ба Конституцияи СССР ва Қонун дар бораи интихоботи депутатҳои халқии СССР тайёр карда, моҳи октябри соли 1988 ба муҳокимаи умумихалқӣ пешниҳод намуда, интихобот моҳи марти соли 1989 гузаронда шавад. Дар як вақт дар республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ кори дахлдор ташкил карда шавад, то ки органҳои нави республикавӣ ва маҳаллии ҳокимияти давлатӣ моҳи декабри соли 1989 ба иҷрои ваколатҳои худ шурӯъ кунанд. Дар вақти тартиб додани қонунҳо дар бораи тағьирот ба

Конституцияи СССР ва дар бораи интихобот нуктаҳои маърӯзаи КМ КПСС дар Конференцияи XIX партиявӣ, резолюцияҳои қабулкардаи он, инчунин маърӯзаи Бюрои Сиёсии КМ ба Пленуми ҳозира ба назар гирифта шаванд.

Масъалаи вазифаҳои такмил додани структураю фаъолияти органҳои ҳокимияти давлатӣ ва адлия дар асоси қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ аз номи КМ КПСС ба муҳокимаи сессияи наздиктарини Совети Олии СССР гузошта шавад. Лоиҳаҳои ҳуҷҷатҳои қонунгузорӣ ва таклифҳо дар бораи ба Конституцияи СССР дохил кардани тағйироте, ки боислоҳоти системаи сиёсӣ, навсозии системаи ҳозираи интихобот ва бозсозии кори судҳо алоқаманданд, барои муҳокима ба сессия пешниҳод карда шаванд.

Мувофиқи қарорҳои конференция моҳи апрели соли 1989 даъват кардани съезди депутатҳои халқии СССР, ки Совети Олии СССР-ро интихоб карда, масъалаҳои дигари дар тасарруфаш будаи ташкили органҳои умумииттифоқии давлатиро ҳал мекунад, салоҳ диниста шавад. Сипас дар Совети Олии СССР кори тартиб додани лоиҳаҳои Қонунҳои оид ба ҷавонон, дар бораи ҳуқуқҳои иттифоқҳои касаба, дар бораи ҷамъиятҳои ихтиёрӣ, органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ ва иттиҳодияҳои дигари ҳаваскор, дар бораи матбуот, ҳуҷҷатҳои дигари қонунгузорӣ, ки аз ислоҳоти системаи сиёсӣ бармеоянд, авҷ гиронда шавад.

Бо мақсади баланд бардоштани роли Советҳо, қатъиян мустаҳкам кардани базаи ҳуқуқӣ ва моддию молиявии онҳо соли 1989 дар бораи худидоракунии маҳаллӣ ва хоҷагии маҳаллӣ лоиҳаи қонун тайёр карда шавад, ки он ба принципҳои худидоракунӣ, худхароҷотбарорӣ, худтаъминкунӣ, бо манфиатҳои умумии давлатӣ алоқаманд гардондани манфиатҳои регионалӣ, бо корхонаю колхозҳо, советҳои коллективҳои меҳнатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ пурзӯр кардани алоқаи Советҳои маҳаллӣ асос ёфта бошад. Лоиҳаи қонуни мазкур ба муҳокимаи ҳамаҷонибаи аҳли ҷамъият пешниҳод карда шавад.

Ба он бояд муваффақ шуд, ки аз худи ҳозир дар фаъолияти тамоми зинаҳои Советҳо демократизм бештар бошад, роли депутатҳо, комиссияҳои доимӣ ва гурӯҳҳои депутатӣ афзояд, то ки дастурҳои Конференцияи XIX партиявӣ дар бораи пурзӯр кардани назорат ба кори органҳои идоракунӣ, дар бораи мубориза бар зидди бюрократизм, инкишоф додани ошкорбаёнӣ пурра ба амал бароварда шаванд.

6. Дар соҳаи муносибатҳои байни миллатҳо ба рафъи ҳодисаҳои карахтӣ дар тараққӣ додани минтақаҳои ҷудогона, чандон аҳамият надодан ба дархостҳои социалию иқтисодӣ ва маънавии миллату халқиятҳо, ба қувваҳои муқобили бозсозӣ, ки майлу рағбати миллатчигӣ ва шовинистиро авҷ мегиронанд, қатъиян муқобилат нишон дода шавад. Тадбирҳои мустаҳкам кардани базаи ҳуқуқии муносибатҳои байни миллатҳо, ки дар Конференцияи XIX партиявӣ пешбинӣ шудаанд, ба амал бароварда, кори идеявӣ ва сиёсӣ вусъат дода, интернационализми социалистӣ исроркорона пойдор карда шавад.

Ба Бюрои Сиёсии КМ супурда шавад, ки якҷоя бо КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои дахлдори партиявии кишварӣ ва вилоятӣ, муассисаҳои илмӣ то аввали соли 1989 доир ба масъалаҳои такмили муносибатҳои байни миллатҳо дар СССР барои муҳокима дар Пленуми КМ КПСС материалҳои зарурӣ тайёр кунад.

7. То нимаи соли 1989 асосан ислоҳоти суд, бозсозии фаъолияти прокуратура, арбитраж, органҳои тафтишот, адвокатура, умури юридикӣ дар хоҷагии халқ ба амал бароварда, кори оид ба такмили қонуни ҷиноӣ иҷро карда шавад. Тарбияи ҳуқуқӣ ва таълими умумии юридикӣ ҳамаҷониба вусъат дода шавад. Ин тадбирҳо чун қадамҳои аввалин дар роҳи ислоҳоти ҳамаҷонибаи ҳуқуқӣ, мустаҳкам кардани асосҳои Давлати ҳуқуқии Советии социалистӣ шуморида шаванд.

# Дар борай ҳисобот ва интихобот дар ташкилотҳои партиявӣ

## Қарори Пленуми КМ КПСС

1. Мувофиқи Устави КПСС ва қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ то охири соли ҷорӣ дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ташкилотҳои районӣ, шаҳрӣ, округӣ, вилоятӣ ва кишварии партия маҷлису конференцияҳои ҳисоботу интихобот барпо мешаванд.

Пленуми КМ КПСС чунин мешуморад, ки маъракаи ояндаи ҳисоботу интихобот бояд дар татбиқи амалии дастурҳои конференция дар роҳи вусъати бозсозӣ, амалӣ шуданиислоҳоти системаи сиёсӣ, демократикунонии минбаъдаи ҳаёти ҷамъият ва партия марҳалаи муҳим гардад. Вай бояд ба авҷи фаъолияти оммаи партиявиён, баланд шудани роль ва афзудани масъулияти ташкилоту комитетҳои партиявӣ, дар фаъолияти онҳо пойдор шудани усулҳои сиёсии роҳбарӣ ҳамаҷониба мусоидат кунад. Зарур аст, ки муҳити моҳиятан революционию демократии конференция, тарзи рафтори амалӣ, ошкоргӯӣ ва вусъат ёфтани мубоҳиса, оштинопазирӣ нисбат ба камбудиҳо, ҷустуҷӯи эҷодии роҳу воситаҳое, ки процесси навсозиро нобозгашт мегардонанд, ба тамоми кори маҷлису конференцияҳои партиявӣ хос бошад.

2. КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ ва районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ӯҳдадор карда шаванд, ки ба маъракаи ҳисоботу интихобот ҳамаҷониба тайёрӣ дида, онро ба дараҷаи баланди идеявию сиёсӣ ва ташкилӣ, таҳти аломати баланд шудани роли партия чун пешоҳанги сиёсии халқ, ба дигаргунсозиҳои куллии ҳамаи соҳаҳои ҷамъият, ба тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат сафарбар намудани коммунистон гузаронанд.

Дар маҷлису конференцияҳои ҳисоботу интихобот рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия, вазъи кори ташкилотчигӣ ва тарбияи идеявиро мукаммал ва ҳамаҷониба таҳлил карда, тарзу усулҳои фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои интихобии онҳоро аз нуқтаи назари танқидӣ ва принципан қадр карда, ҷидду ҷаҳди коммунистонро ба корҳои амалии иҷрои вазифаҳое сафарбар кардан зарур аст, ки Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС ба миён гузоштааст.

Ба масъалаи аз ҷиҳати ташкилию сиёсӣ минбаъд ҳам мустаҳкам гардидан ва баланд шудани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, беҳтар шудани фаъолияти коммунистон дар Советҳои депутатҳои халқӣ, дар иттифоқҳои касаба, дар ташкилотҳои комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ба такомулоти хоста гирифтан, пешбарӣ ва тарбия кардани кадрҳо бояд диққати махсус дода шавад.

Рафти ислоҳоти иқтисодӣ, масъалаҳои ҷорӣ намудани механизми нави хоҷагидорӣ, пойдор гардидани принципҳои ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ, инкишофи худидоракунии социалистӣ дар истеҳсолот бояд мукаммал ва ҳамаҷониба муҳокима шавад.

Дар рафти ҳисоботу интихобот роҳҳои зудтар ҳал шудани проблемаи озуқавориро муфассал муҳокима намуда, аниқ муайян кардан лозим аст, ки барои ин мақсад дар ҳар ноҳия, дар ҳар коллективи меҳнатӣ амалан чӣ кор кардаи лозим аст. Чораҳое бояд муайян шаванд, ки истифодаи самарабахши имкониятҳои истеҳсолоти колхозу совхозҳоро дар асоси вусъати шаклҳои гуногуни пудрат, иҷора, кооперация таъмин мекунанд. Вазифаҳои дигари муҳим: афзудани молҳои хушсифати истеъмоли халқ, зиёд шудани сохтмони манзил ва муассисаҳои социалию маданӣ, беҳтар гардидани кори муассисаҳои савдо ва тамоми

системаи адои хизмат, такомулоти нигаҳдории тандурустӣ, ислоҳоти мактаби миёна ва олӣ, пурратар қонеъ кардани талаботи маънавию мадании меҳнаткашон бояд амалан муҳокима шаванд.

Масъалаҳои обутоби идеявию интернационалии мардуми советӣ, хусусан ҷавонон, парваридани муносибати поквиҷдононаю эҷодӣ ба меҳнат, комилан фаҳмидани вазифаи худ дар назди ҷамъият, оштинопазирӣ нисбат ба ҳар зуҳуроти бемасъулиятӣ ва бюрократизм бояд дар маркази диққати ҳар ташкилоти партиявӣ бошанд.

3. Маъракаи ҳисоботу интихобот бояд ба демократиконии минбаъдаи тамоми ҳаёти дохили партиявӣ, дар ташкилотҳои партиявӣ муҳайё шудани муҳити мубоҳисаҳои эҷодӣ, озодона баён шудани фикр, вусъати танқид ва худтанқид, авҷи ташаббус, афзудани масъулияти шахсӣ ва интизоми бошууронаи коммунистон ҳарчӣ бештар мусоидат кунад.

Аз рӯи дастурҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ амал карда, номзадҳо дар ҳама ҷо ҳамаҷониба муҳокима шуда, зимни интихоби аъзоён ва котибони комитетҳои партиявӣ овоздиҳии пинҳонӣ, имконияти пурраи ба бюллетеньҳои интихобӣ назар ба миқдори мандат бештар даровардани номзадҳо, истифодаи ҳуқуқи ташкилотҳои партиявӣ дар боби пешбарӣ кардани тавсияҳо доир ба номзадҳои ҳайати органи партиявии болоӣ таъмин гардад, дар айни замон дар назар дошта шавад, ки фикри қатъиро вакилони конференцияи дахлдор баён хоҳанд кард.

Интихоби органҳои роҳбарикунандаи партиявиро тавре ташкил кардан муҳим аст, ки ба ҳайати ин органҳо одамони ҳақиқатан ҳам фаъолу ташаббускор ва обрӯманде дохил шаванд, ки бозсозиро на дар сухан, балки дар амал вусъат дода, дар байни омма моҳирона кор бурда, натиҷаҳои реалии амалӣ ба даст оварда метавонанд. Маъракаи ҳисоботу интихоботро барои бо қувваҳои нав пурра кардани ҳайати кадрҳои партиявӣ, барои бо кормандони аз ҷиҳати сиёсӣ баркамолу салоҳиятдоре, ки дорои фазилатҳои олии маънавӣ бошанд, мустаҳкам намудани звеноҳои гуногуни роҳбарии партиявӣ истифода бурдан лозим аст.

Пленуми КМ КПСС зарур мешуморад, нуктаи бо ду мӯҳлати панҷсола маҳдуд кардани муддати ишғоли худи ҳамон як мансаби интихобии органҳои партиявӣ, ки Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ қабул кардааст, эътибор пайдо карда, ҳисоби мӯҳлат аз маъракаи ояндаи ҳисоботу интихобот сар карда шавад. Дар баробари ҳамин коммунистон ҳақ доранд, ки масъалаи ҳар роҳбарро алоҳида муҳокима карда, аз он сарфи назар намоянд, ки вай дар ҳамин мансаб чанд вақт кор кардааст ва ба назар гиранд, ки вай вазифаҳояшро чӣ тавр иҷро менамояду оё ба сифатан беҳтар кардани кор қодир аст.

4. Чораҳое дида шаванд, ки ҳисоботу интихобот дар ташкилотҳои партиявӣ дар муҳити ошкорбаёнӣ гузарад. Рафти маҷлису конференцияҳо, муҳити онҳо, масъалаҳое, ки коммунистон мебардоранд, дар матбуоти марказӣ ва маҳаллӣ, ба воситаи телевизион ва радио мунтазам инъикос карда, ба аҳли ҷамъият аз қарорҳои қабулшуда, ҳайати органҳои партиявии интихобшуда муфассал хабар дода, иншон дода шавад, ки фикру мулоҳизаҳои танқидӣ ва пешниҳодот чӣ тавр иҷро мегарданд.

5. Пешниҳодоти органҳои маҳаллии партиявӣ аз он хусус қабул карда шавад, ки маҷлисҳои ҳисоботу интихобот дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ моҳҳои сентябрь — октябрь, конференцияҳои районӣ, шаҳрӣ, округӣ моҳҳои октябрь—ноябрь, конференцияҳои вилоятӣ, кишварӣ моҳҳои ноябрь—декабри соли ҷорӣ гузаронда шаванд.

6. Ба Бюрои Сиёсии КМ КПСС супурда шавад, ки бо назардошти мулоҳизаҳои дар Пленум баёншуда дастури интихоби органҳои роҳбарикунандаи партиявиро тасдиқ кунад.

# Дар бораи роҳҳои асосии бозсозии аппарати партиявӣ

## Қарори Пленуми КМ КПСС

Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ зарур донист, ки тамоми фаъолияти партияро қатъиян аз нав сохта, шаклу тарзҳои кори ташкилотҳои партиявиро дар асоси роли КПСС ҳамчун пешсафи сиёсии ҷамъият ба вазифаҳои нав мувофиқ гардонад. Ба ин муносибат тафриқаи равшану суботкоронаи вазифаҳои комитетҳои партиявӣ ва органҳои давлатӣ, хоҷагӣ, рафъи параллелизм ва як корро такроран иҷро кардани онҳо, қатъиян тағйир додани структура ва беҳтар кардани сифати аппарати партиявӣ, ба органҳои интихобии партия ба тариқи ҷиддӣ тобеъ ва ҳисоботдиҳанда будани он аҳамияти бағоят калон пайдо мекунанд.

Пленуми Комитети Марказии КПСС қарор мекунад:

1. То охири ҳамин сол аппарати КМ КПСС ва органҳои маҳаллии партия аз нав ташкил карда, структураи он дар асоси вазифаҳои партия дар шароити ҳозира аз нав сохта, ба идораи соҳавӣ тақсим кардани аппарат роҳ надода, подразделенияҳое, ки бо масъалаҳои асосии сиёсати дохилӣ ва берунӣ машғуланд, мустаҳкам карда шаванд. Дар баробари ин шумораи умумии коркунон бояд хеле кам карда шавад.

Ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки аппарати партия қисми таркибии структураи ташкилии партия буда, бояд қувваи фаъоли бозсозӣ, олате гардад, ки бо ёрии он органҳои интихобии партиявӣ вазифаҳои сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва тарбиявии худро ба ҷо меоваранд, кори ҷории татбиқ ва тафтиши иҷрои қарорҳо, ба кори ташкилотҳои поёнӣ расондани ёриро иҷро мекунанд.

Аз нав ташкил кардани аппарати партиявӣ ва қисми коркунони холишудаи онро барои мустаҳкам кардани участкаҳои муҳими кори давлатӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ, инчунин звеноҳои поёнии партиявӣ истифода бурдан зарур аст. Дар айни ҳол ба мустаҳкам кардани аппарати Советҳои депутатҳои халқӣ ва органҳои назорати халқӣ бо назардошти роли нави онҳо дар системаи сиёсӣ диққати махсус дода шавад.

Иштироки фаъолонаи ташкилотҳои ибтидоии партиявии аппарати комитетҳои партиявӣ дар бозсозии он таъмин карда шавад.

2. КМ КПСС ба пурзӯр кардани характери сиёсии роҳбарӣ, ки комитетҳои партиявӣ ба амал мебароранд, қатъиян бартараф кардани усулҳои амру фармондиҳӣ, зуҳуроти технократизм дар фаъолияти онҳо, муқаррар шудани принципҳои демократии ҳаёти партиявӣ ва ҷамъиятӣ аҳамияти якумдараҷа медиҳад.

Ҳоло аз комитетҳои партиявӣ, аппарати онҳо моҳирона ба ҳаёт татбиқ кардани роҳи партия барои навсозии революционии ҷамъият, эҷодкорона бо усулҳои кори идеявию тарбиявӣ ва ташкилотчигӣ, звеноҳои поёнии партиявиро таҳти васоят нагирифта, онҳоро побанд накарда, амал намудан махсус талаб карда мешавад. Таҷрибаи кори партиявӣ дар шароити нав бодиққат омӯхта ва ҷамъбаст намуда, процессҳое, ки дар соҳаҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ ба амал меоянд, таҳлил карда, ба паҳн намудани таҷрибаи беҳтарин мусоидат намоянд. Ба кори аппарати партиявӣ бояд торафт бештар кордонӣ, ошкорбаёнӣ, рӯҳияи танқид, робитаи ҳаррӯза бо омма хос бошанд.

3. Комитетҳои партиявӣ, бюро, котиботи онҳо вазифадоранд, ки

ба хоста гирифтан ва пешбарӣ кардани коркунон ба аппарати партиявӣ бештар диққат диҳанд. Онро бо коммунистони аз ҷиҳати сиёсӣ бакамолрасидаю хубтарбиядида, ки дорои сифатҳои баланди ахлоқӣ буда, аз ӯҳдаи ба тариқи нав ташкил кардани кор мебароянд, пурра гардонанд.

Тавсияи ташкилоти ибтидоии партиявӣ шарти ҳатмии ба аппарати партиявӣ пешбарӣ кардани коркунон шуморида шавад. Ташкилоти партиявие, ки коммунистро ба кори партиявӣ тавсия кардааст, агар коммунист ба боварӣ сазовор нашавад, ҳуқуқ дорад, ки дар бораи аз вазифааш озод кардани ӯ масъала гузорад.

Зарур аст, ки ташаббуси коркунони аппарат ҳамаҷониба дастгирӣ карда, инкишоф дода шавад, ба онҳо бештар ёрӣ расонда, вазъияти рафоқати партиявӣ, баробарии ҳамаи коммунистон дар назди Устави КПСС муқаррар карда, унсурони бюрократизм, зуҳуроти ҳавобаландӣ, такаббур ва хушомадгӯӣ қатъиян решакан карда шаванд.

4. Ба Бюрои Сиёсии ҚМ ҚПСС супориш дода шавад, ки структураи нави аппарати Қомитети Марказии ҚПСС-ро дида баромада, тасдиқ намояд, инчунин звеноҳои асосии аппарати органҳои маҳаллии партияро муайян кунад, ба ҚМ Партияҳои Қоммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ ва вилоятӣ ҳуқуқ диҳад, ки масъалаҳои структураю штати ҳамаи комитетҳои партиявӣ ва муассисаҳои партиявиро бо роҳи ба назар гирифтани тағйири вазифаҳо ва дар доираи фонди тасдиқшавандаи музди кори ташкилотҳои партиявии республикавӣ, кишварӣ ва вилоятӣ мустақилона ҳал кунанд.

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

## Дар бораи ҳолати кори тафтишот дар ташкилоти партиявии республикавии Тоҷикистон

Комитети Марказии КПСС масъаларо «Дар бораи ҳолати кори тафтишот дар ташкилоти партиявии республикавии Тоҷикистон» муҳокима кард. Дар қарори оид ба ин масъала қабулгардида қайд карда шудааст, ки камбудиҳон дар ахбороти Комиссияи Марказии Тафтишоти КПСС, Шӯъбаи кори ташкилӣ-партиявӣ ва Мудирияти корҳои КМ КПСС зикршуда аз ҳолати ғайриқаноатбахши кори тафтишот дар Партияи Коммунистии Тоҷикистон шаҳодат медиҳанд. КМ Партияи Коммунистӣ, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, комиссияҳои тафтишот аз хусуси он, ки гузориши сусти кори назорату тафтишот дар ташкилоти партиявии республикавӣ дар съезди XXVII КПСС танқид шуд, хулосаи зарурӣ набаровардаанд.

Дараҷа ва мазмуни кори бисьёр комиссияҳои тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба талаботи ҳозираи бозсозӣ, демократиконӣ ва ошкорбаёнии кори партиявӣ мувофиқ нест. Онҳо вазифаҳоеро, ки Низомномаи тасдиқкардаи КМ КПСС дар бораи комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ оид ба тафтиши риояи тартиботи муқарраршудаи муҳокимаи делоҳо ва кор бо мактубу шикоятҳои меҳнаткашон дар комитетҳои дахлдори партиявӣ, редакцияҳои газетаҳо ва журналҳо, иҷрои дурусти бюҷети партиявӣ, аз ҷумла додан, қабул кардан ва баҳисоб гирифтани аъзоҳаққии партиявӣ, инчунин фаъолияти молиявию хоҷагии корхонаю муассисаҳои тобеи комитетҳои партиявӣ ба зиммаашон гузоштааст, пурра ба ҷо намеоранд.

Бо вуҷуди аз бюҷети КПСС гирифтани дотацияи калон КМ Партияи Коммунистӣ ва комитетҳои партиявии республика барои пурра кардани кассаи партиявӣ аз ҳисоби ба тартиб андохтани кори додани аъзоҳаққии партиявӣ ва беҳтар гардондани кори нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тадбирҳои зарурӣ намеандешанд. Дар бораи харҷи сарфакоронаи маблағи партиявӣ низ ғамхорӣ зоҳир карда намешавад. Ба харҷи ноқилона, бесарфаи маблағ, инчунин ба вайрон карда шудани интизоми молиявӣ роҳ дода мешавад.

Яке аз камбудиҳои ҷиддӣ он аст, ки ба тафтишҳои комиссияҳои тафтишот объективияту амиқӣ, собитқадамию принципнокӣ намерасад. Онҳо дар гузориши масъалаҳо дар назди органҳои партиявӣ дар бораи рафъи камбудию нуқсонҳои ошкоршуда беҷуръатӣ карда, чун қоида, комитетҳои партиявии дахлдор ва болоиро аз хусуси камбудиҳо воқиф намегардонанд, оид ба барҳам додани онҳо таклифҳои мушаххас пешниҳод намекунанд. Бисьёр вақт натиҷаҳои тафтишот пинҳонӣ муҳокима карда, ба маълумоти оммаи васеи коммунистон расонда намешаванд.

КМ Партияи Коммунистӣ, комитетҳои вилоятии партия ва комитети партиявии шаҳри Душанбе ба фаъолияти комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои поёнии партиявӣ суст роҳбарӣ намуда, кори ҳаррӯзаи онҳоро назорат намекунанд, муваффақ намегарданд, ки онҳо вазифаҳои ба зиммаашон гузошташударо пурра ба ҷо оваранд. Дар натиҷа кори тафтишот барои мустаҳкам гардидани интизом ва афзудани масъулия-

ти коммунистон барои иҷрои талаботи Устав ғайрикифоя истифода бурда мешавад. Вай ба процессҳои демократикони ва инкишофи ҳаёти дохилипартиявӣ таъсири кофӣ намерасонад.

Комитети Марказии КПСС КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, комиссияҳои тафтишоти ташкилоти партиявии республикавиро вазифадор намуд, ки камбудиҳои қайдшударо рафъ карда, барои куллан беҳтар гардондани кори тафтишот мувофиқи талаботи съезди XXVII КПСС тадбирҳо андешанд.

Таклиф шудааст, ки роли комиссияҳои тафтишот ҳамчун органҳои интихобии назоратии ташкилотҳои партиявӣ баланд бардошта шавад. Онҳо бояд ба бозсозии кори партиявӣ, мустаҳкам кардани интизом, пурзӯр гардондани муборизаи зидди бюрократизм ва коғазбозӣ, эҳтиёткорона сарф намудани маблағи партиявӣ фаъолона мусоидат кунанд.

Ба комиссияҳои тафтишоти ташкилоти партиявии республика зарур аст, ки оиди такмулоти кори тафтишот ва афзун гардондани самаран он, рафъи ҳодисаҳои ошкоршудаи вайронкунии Устави КПСС тадбирҳои мушаххас андешанд. Онҳо бояд вазифаҳояшонро пурра ба ҷо оварда, ҳуқуқҳои ба комиссияҳо додаи Низомномаи дахлдори тасдиқ кардаи КМ КПСС-ро истифода баранд.

КМ КПСС аз комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои партиявии республикавӣ, вилоятӣ ва шаҳри Душанбе талаб кард, ки вазифаҳояшонро дар бобати расониданн ёрии доимии методӣ ба комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои партиявии поёнӣ ба ҷо оранд.

Дар қарор қайд карда мешавад, ки КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявии вилоятӣ ва комитети партиявии шаҳри Душанбе бояд муносибаташонро ба фаъолияти комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои партиявии поёнӣ ва роҳбариро ба он куллан тағйир диҳанд. Ба комиссияҳои тафтишот муттасил кӯмак расонанд ва онҳоро дастгирӣ намоянд, таҷрибаи корашонро танқидан таҳлил ва ҷамъбаст кунанд, таклифу тавсияҳои онҳоро оид ба рафъи камбудиҳои ошкоргардида фавран ба эътибор гирифта, таълими аъзоёни комиссияҳоро ташкил намоянд.

Ба комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ лозим аст, ки ҳисоботи (ахбороти) коммунистони ба ҳайати комиссияҳои тафтишот интихобгардидаро дар бораи вазифаҳояшонро ба ҷо овардани онҳо шунаванд.

Ба ташкилотҳои партиявӣ тавсия шудааст, ки дар конференцияҳои навбатии ҳисоботӣ-интихоботӣ ҳайати комиссияҳои тафтишотро аз ҳисоби коммунистони салоҳиятдору принципноки дорои таҷрибаи кори партиявӣ мустаҳкам намоянд.

КМ КПСС комитетҳои партиявӣ ва комиссияҳои тафтишотро вазифадор кард, ки вусъати ошкорбаёнии кори тафтишотро ҳамчун воситаи муҳими пуртаъсиргардонии он таъмин гардонанд. Бо ин мақсад дар пленумҳо, маҷлисҳои партиявӣ, машваратҳои фаъолон мунтазам коммунистонро аз натиҷаҳои тафтишот ва вазъи корҳо дар ташкилоту комитетҳои партиявӣ воқиф гардонда, барои ин воситаҳои ахбори оммавӣ ва пропагандаро фаъолона истифода баранд.

## Ахборот «Дар бораи ҳолати кори тафтишот дар ташкилоти партиявии республикавии Тоҷикистон»

Комиссияи Марказии Тафтишоти КПСС, Шӯъбаи кори ташкилӣ-партиявӣ ва Мудирияти корҳои КМ КПСС ҳолати кори комиссияҳои тафтишот ва роҳбариро ба онҳо аз тарафи комитетҳои партиявӣ дар ташкилоти партиявии республикавии Тоҷикистон тафтиш карданд. КМ

Партияи Коммунистии Тоҷикистон, се ташкилоти вилоятӣ, ҳар сеюмин ташкилоти партиявии шаҳрию районӣ ва 210 ташкилоти ибтидоии партиявӣ тафтиш карда шудаанд.

Натиҷаҳои тафтиш имкон медиҳанд, хулоса бароварда шавад, ки умуман ҳолати кори тафтишот дар ташкилоти партиявии республика ғайриқаноатбахш аст. Дараҷа ва мазмуни фаъолияти аксари комиссияҳои тафтишот ба талаботи ҳозира, вазифаҳои бозсозии кори партиявӣ мувофиқ нест. Камбудиҳои асосӣ инҳоанд:

— пурра фаро гирифта нашудани масъалаҳое, ки онҳоро бояд комиссияҳои тафтишот ҳатман тафтиш намоянд;

— сифати пасти тафтишот, муносибати рӯякӣ, баъзан расмӣ ба гузаронидани он.

Ба ҳамин тариқ, комиссияҳои тафтишот вазифаҳои ба зиммаашон гузошташударо пурра ба ҷо намеоранд. Ин ба ҳамаи соҳаҳои кори тафтишот хос аст.

Солҳои 1986—1987 комиссияҳои тафтишот, чун қоида, риояи тартиби муқарраршудаи муҳокимаи делоҳоро дар комитетҳои партиявӣ тафтиш накардаанд. Зимнан кор бо ҳуҷҷатҳо ҷиддан беҳтар гардонданро тақозо дорад. Чунончи, соли гузашта бештар аз сеяки лоиҳаи қарорҳои бюро ва котиботи КМ Партияи Коммунистӣ дар сурати вайрон карда шудани мӯҳлати муқаррарнамудаи тартиби кор муҳокима гардидаанд. Дар натиҷаи пурра ё сари вақт иҷро накардани баъзе қарорҳо ҳодисаҳои такроран қабул шудани қарорҳо ҷой доранд. Мӯҳлати иҷрои ҳар чорумин қарори таҳти назорати шӯъбаҳои КМ Партияи Коммунистӣ буда гузаштааст. Дар як қатор комитетҳои партиявӣ адади қарорҳо ва дигар ҳуҷҷатҳои ба ташкилотҳои партиявӣ фиристодашаванда кам намегардад.

Дар бисёр комитетҳои партиявии шаҳрию районӣ тартиби муқарраршуда ва мӯҳлати ба қайд гирифтану аз қайд баровардани коммунистон, муҳокимаи масъалаҳои қабул ба сафҳои КПСС, делоҳои шахсӣ ва аризаҳои шикоятӣ вайрон карда мешаванд.

Комиссияҳои тафтишот ҳолати кори дида баромадани мактубу аризаҳои меҳнаткашонро дар комитетҳои партиявӣ бояду шояд тафтиш, сабабҳои зиёд шудани миқдори умумии онҳо, инчунин мактубу аризаҳои такрориро ба ташкилотҳои болоӣ таҳлил намекунанд. Дар ду соли охир ба КМ КПСС аз РСС Тоҷикистон назар ба давраи дахлдори гузашта 1,5 баробар зиёд мактуб омад. Адади мактубҳои оиди масъалаҳои манзил, дар бораи аз вазифаашон суиистеъмол кардани коркунони роҳбарикунанда, изофанависӣ, муносибати нодуруст ба танқид 2—3 баробар афзуд.

Дар актҳои комиссияҳои тафтишот бошад, ғайр аз комиссияи тафтишоти республикавӣ танҳо маълумотҳои шӯъбаҳои умумии комитетҳои партиявӣ дар бораи миқдори мактубҳои омада ва дида баромадашуда зикр гардида, вайрон шудани тартиби кор бо онҳо ошкор карда намешавад, оиди пурзӯр гардондани муборизаи зидди коғазбозию бюрократизм таклифҳо вуҷуд надоранд. Кор бо мактубҳо дар редакцияҳои газетаю журналҳои партиявӣ аз мадди назари комиссияҳои тафтишот тамоман берун мондааст.

Дар гузаронидани тафтиши сарфи маблағи бюҷети партиявии ташкилотҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрию районӣ камбудию нуқсонҳои ҷиддӣ ошкор карда шуданд. Самараи тафтиши аъзоҳаққиро додани коммунистон бағоят кам аст. Ҳарчанд мувофиқи маълумотҳои комитетҳои партиявӣ 99 фоизи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ тафтиш карда шаванд ҳам, ҳолати кори додани аъзоҳаққӣ номатлуб аст. Дар давраи баъди съезди XXVII КПСС шумораи коммунистони аъзоҳаққиро кам супурдагӣ ду баробар афзуда, аз дараҷаи миёнаи умумаи партия хеле зиёд аст. Дар байни онҳо бисёр коммунистони роҳбар, котибони таш-

килотҳои партиявӣ, фаъолони партиявӣ ҳастанд. Дар ташкилоти партиявии республика вазни қиёсии қарздорон назар ба умуман КПСС 2,5 баробар зиёдтар аст. Чунин камбудиҳо бештар дар ташкилотҳои партиявии шаҳрҳои Норак ва Турсунзода, районн Марказии шаҳри Душанбе ва районн Ҳисор ҷой доранд.

Дар рафти тафтиш ҳодисаҳои изофанависӣ ошкор гардидаанд, ки онҳоро баъзе ташкилотҳо ва комитетҳои партиявӣ дар маълумотҳои ҳисоботи оид ба аъзоҳаққӣ роҳ медиҳанд. Масалан, фақат баъзе ташкилотҳои партиявии вилояти Кӯлоб соли гузашта қариб 350 ҳодиса, комитети партиявии районн Москва бошад, 50 ҳодисаи қарздориро пинҳон кардаанд. Комиссияҳои тафтишот бошанд, дар натиҷаи муносибати рӯякӣ чунин ҳодисаҳоро ошкор намесозанд.

Ба самаранокии тафтиши додани аъзоҳаққӣ ҳамкории ғайрикофии комиссияҳои тафтишот ва комитетҳои партиявии районию шаҳрӣ таъсири манфӣ мерасонад. Дар баъзе ташкилотҳои партиявӣ қариб тамоми ин корро комиссияҳои тафтишот мегузаронанд. Чунончи, соли гузашта дар районн Фархор аз 79 ташкилоти ибтидоии партиявии тафтишшуда комитети партиявии район ҳамагӣ яктоашро тафтиш кардааст. Дар мавриди дигар, масалан, дар ташкилотҳои партиявии районҳои Қалъаихум ва Қабодиён тафтиши додани аъзоҳаққӣ асосан бо қувваи комитетҳои партиявӣ гузаронда шудааст.

Қамбудиҳои додани аъзоҳаққӣ аз он шаҳодат медиҳанд, ки дар ташкилоти партиявии республика кори тарбиявӣ бо коммунистон ва интизоми дохилипартиявӣ суст шудааст. Ба сари вақт ва пурра додани аъзоҳаққӣ ҳамчун яке аз вазифаҳои асосии уставии аъзоёни партия баҳои зарурӣ дода намешавад. Натиҷаҳои тафтишот, чун қоида, ба маълумоти ташкилотҳои партиявӣ расонда намешавад, дар маҷлисҳо коммунистони вайронкунандаи қоида кам муҳокима карда мешаванд. Ҳатто ба ҳодисаи муддати дуру дароз надодани аъзоҳаққӣ бисьёр вақт муносибати саҳлгирона ва либералӣ зоҳир карда мешавад.

Комиссияҳои тафтишот ҳуқуқи назоратро ба дуруст ва сарфакорона истифода шудани маблағи бюҷети партиявӣ аз тарафи комитетҳои партиявӣ бад истифода бурда, на ҳамеша принципнокии зарурӣ зоҳир менамоянд. Бисьёр вақт онҳо ҳуҷҷатҳои ибтидоиро тафтиш накарда, маълумотҳои ҳисоботи молиявии комитетҳои партиявиро истифода мебаранд. Дар натиҷа камбудию нуқсонҳои мавҷуда дар истифодаи маблағ, нақлиёти автомобилӣ, сохтмони асосӣ ва дигарҳо ошкор карда намешаванд ва дар актҳои комиссияҳои тафтишот инъикос намеёбанд. Комитетҳои партиявӣ маблағи бюҷет, бензинро аз меъёр зиёд сарф карда, онро аз норма зиёд аз ҳисоб соқит менамоянд, дар тақсими манзили аз ҳисоби бюҷети партиявӣ сохташуда қоидаҳоро вайрон мекунанд. Соли 1987 қисми зиёди путёвкаҳои ба ташкилоти партиявии республика омадагӣ ба ташкилоту шахсони бегона фурӯхта шудааст.

Комиссияи республикавии тафтишот ба ҳодисаҳои аз ҳисоби маблағи партия ғайриқонунӣ таъмир карда шудани квартираҳои як қатор коркунони партиявӣ, вайрон карда шудани қоида ҳангоми сохтани иморати иловагии бинои маъмурӣ ва меҳмонхонаи КМ эътибор надодааст.

Комиссия кори нашриёти КМ Партияи Коммунистиро тафтиш накардааст, масъалаҳои асосии истеҳсолот аз мадди назар дур мондаанд. Дар айни замон дар фаъолияти он камбудиҳои ҷиддӣ мавҷуданд, ки ислоҳи онҳо имкон медиҳад самараи кор хеле зиёд карда шавад. Дар нашриёт бисьёр таҷҳизоту масолеҳи барзиёд ҷамъ шуда мондааст. Объектҳо суст сохта мешаванд, аз ҳамин сабаб проблемаҳои истеҳсолию маишӣ ва иҷтимоии коллектив ҳал намегарданд.

Дурустии хароҷоти маблағ дар Институти таърихи партияи назди КМ ПК Тоҷикистон амалан тафтиш карда намешавад. Коллективи институт мунтазам планҳои тадқиқоти илмӣ ва нашри асарҳои тарҷимави-

ро иҷро намекунад, дар айни замон ҳамаи коркунони он мукофотпулӣ мегиранд.

Сустии кори тафтишот дар ташкилоти партиявии республика як қатор сабабҳо дорад. Пеш аз ҳама ба он зуҳуроти умумии карахтӣ хос буд, ки ин дар суст шудани диққат умуман ба кори тафтишот ифода ёфтааст. Ролу аҳамияти ҳақиқии комиссияҳои тафтишот, ҳамчун органҳои ваколатдори роҳбарикунандаи интихобкардаи конференцияҳои партиявӣ пурра дарк нашудааст. Раисони онҳо ҳангоми ба ҷо овардани вазифаҳои худ қатъият, дар рафъи камбудиҳои ошкоргардида суботкорӣ зоҳир намекунанд, масъалаҳоро дар назди комитетҳои партиявӣ, ҳатто дар мавридҳои зарурӣ ҷиддӣ ва бе созишкорӣ намегузоранд.

Аксарияти аъзоёни борн нахуст ба ҳайати комиссияҳои тафтишот интихобгардида таҷрибаи кори партиявӣ надоранд, бо амалияи гузароннданн тафтишот нағз шннос нестанд, вале таълими онҳо расман ташкил карда шудааст. Комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои партиявии республикавӣ ва вилоятӣ ба комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои поёнии партиявӣ ёрии зарурии методӣ намерасонанд. Зиёда аз ин, комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои партиявии республика дар кори худ тавсияҳои Комиссияи Марказии Тафтишоти КПСС-ро аз рӯи ҷамъбасти шиносоин пешакӣ бо фаъолияти он истифода набурданд. Ғайриқифоя тайёр будани бисьёре аз аъзоёни комиссияҳои тафтишот сифати тафтишоти гузарондаи онҳоро паст намуда, пешниҳоди таклифҳои асосноки оиди рафъи камбудиҳои ошкоршуда душвор мегардонад.

Ҷиҳати ташкилии фаъолияти комиссияҳои тафтишот беҳбудии ҷиддиро тақозо дорад: планҳои кори бисьёре аз онҳо рӯякӣ тартиб дода, маҷлисҳо номунтазам гузаронида мешаванд, актҳои комиссияҳои тафтишот аксаран ба маълумоти комитетҳои партиявии худ ва болой расонда намешаванд. Комиссияҳои тафтишот ба гирифтани ахборот аз органҳои тафтишшаванда дар бораи чораҳои дидаашон аз рӯи натиҷаҳои тафтиши онҳо муваффақ намешаванд.

Комиссияҳои тафтишот корашонро барои он бояду шояд тағьир надодаанд, ки ба фаъолияти онҳо органҳои партиявӣ диққати зарурӣ намедоданд. Бисьёр комитетҳои партиявӣ ба кори онҳо роҳбарӣ намекарданд, бисьёр вақт ҳатто бо актҳои тафтишот шинос намешуданд, оиди рафъи камбудию ҳодисаҳои вайрон кардани қоидаҳо тадбирҳо намеандешиданд. Дар ташкилоти партиявии республика солҳои охир амалан ягон комитети партиявӣ ҳисоботи комиссияи тафтишоти ташкилоти поёнии партиявиро муҳокима накардааст.

Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва конференцияҳои партиявӣ комиссияҳои тафтишот бидуни чуқур омӯхтани сифатҳои корӣ ва маънавии номзадҳои ба ҳайати онҳо пешбаришаванда ташкил карда шуда буданд. Баъзе аз онҳо дар натиҷаи дағалона вайрон кардани интизоми партиявӣ ва давлатӣ худро бадном кардаанд. Бо ин сабабҳо солҳои 1986—1987 аз ҳайати комиссияҳои тафтишот 56 кас баровардa шудаанд. Ташкилотҳои партиявӣ ахбороти аъзоёни комиссияҳои тафтишотро оиди вазифаҳояшонро ба ҷо овардани онҳо намешунаванд.

Ба вусъати ошкорбаёнӣ дар кори тафтишот, воқифгардонии коммунистон аз фаъолияти комиссияҳои тафтишот диққат дода намешавад. Дар саҳифаҳои газетаю журналҳои партиявӣ дар бораи маҷлисҳои комиссияҳои тафтишот хабар дода, амалияи кори онҳо инъикос карда намешавад. Ҳатто ҳисоботи комиссияҳои тафтишот дар конференцияҳои партиявӣ на ҳамеша чоп карда мешавад. Масалан, ягон ҳисоботи комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои партиявии районию шаҳрии вилояти Қӯрғонтеппа дар газетаҳо чоп нашудааст.

Аз хусуси бе диққатӣ ба фаъолияти комиссияҳои тафтишот ҳамин ҳам шаҳодат медиҳад, ки бисьёр вақт барои онҳо шароити зарурӣ муҳайё карда намешавад. Аксарияти онҳо барои кор бинои доимӣ надоранд.

# ШУУРИ ТАЪРИХӢ ВА ИДЕОЛОГИЯИ НАВСОЗӢ

**А. САМИЕВ,**
*номзади илми фалсафа*

ПАРТИЯ ҲАМАИ ИМКОНИЯТҲОРО ИСТИФОДА МЕБАРАД, ТО КИ ШУУРИ ҶАМЪИЯТӢ ДАР АСОСИ ВУСЪАТИ ДЕМОКРАТИКОНӢ ВА ОШКОРБАЁНӢ ТАШАККУЛ ЁФТА, БА БУНЬЁДКОРӢ НИГАРОНДА ШУДА БОШАД.

(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Конференцияи XIX партиявӣ)

ТАҲЛИЛИ иҷтимоию фалсафии ташаккули шуури таърихии ба замони навсозии революционии ҷамъияти социалистӣ мувофиқ аҳамияти калони назариявӣ ва амалӣ дорад, чунки дар шароити ҳозира таъсири гузашта ба ҳозира яке аз лаҳзаҳои бағоят пуршиддат ва ҷиддии ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад. Ҳоло дар назди олимони ҷамъиятшинос вазифаи ба шакли аслиаш барқарор кардани таърихи мо, кӯмак кардан барои рафъи ҳама он чи, ки ба мамлакатамон барои бо роҳи ленинӣ пеш рафтан халал мерасонд, меистад. М. С. Горбачёв дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС қайд намуд: «Мо мехоҳем, ки комьёбиҳои худ ва проблемаҳои ғуншударо бояду шояд омӯзем, дарк кунем ва барои кор кардан дар шароити бозсозӣ ва навсозии ҷамъияти советӣ сабақ гирем. Маҳз бинобар ҳамин мо ба гузаштаи мамлакат ин қадар диққати калон медиҳем, маҳз бинобар ҳамин масъалаҳои таърихӣ моро ин қадар мушавваш месозанд».

Дар марҳалаҳои дигаргунӣ ва революционии тараққиёти ҷамъият шуури таърихӣ дар тамоми шаклҳои зуҳуроташ ба омили маънавии дигаргунсозии куллии воқеият табдил меёбад. Вазифаи шуури таърихӣ ҳар дафъа аз муайян кардани робитаи замони муосир бо гузашта, равшан намудани пайдоиши ҳодисаҳои нави воқеият, мушоҳида кардани ҳамаи дигаргуниҳои иҷтимоию иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавии баамаломадаистода иборат аст, чунки бидуни руҷӯи таърихӣ пешомади таърихиро донистан имкон надорад. Аслан сухан на фақат аз хусуси дар гузашта дарьёфт кардани заминаҳои пайдоиши ҳодисаҳои мухталифи замони муосир, шарҳ додани пайдоиши онҳо, балки дар бораи эътибор додан ба ҳамон

саҳифаҳои таърихамон низ меравад, ки пеш пӯшида буданд ва ба объекти шуури таърихӣ дохил намегардиданд.

Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъиятамон ба давраҳои танқидии таърих муносибати ҷиддӣ кардани КПСС идомаи анъанаи марксистӣ-ленинӣ мебошад. Омӯзиши амиқи таърих қисми ҷудонашавандаи процесси назарияи илмиро ба вуҷуд овардани Маркс ва Энгельс буд. Дарки назариявии замони гузашта барои классикони марксизм ҳамчунин заминаи муҳими маънидодкунии қонунҳои асосии тараққиёти ҷамъият, кор карда баромадани материализми таърихӣ хеле муҳим буд. Материализми таърихӣ дар афкори ичтимоии аҳли башар яке аз революцияҳои бузургтаринро ба амал овард ва бидуни он стратегия ва тактикаи ҳақиқатан илмии навсозии революционии олам имконнопазир мебуд. Дар асарҳои классикии марксизм назарияи революционӣ на ҳамту баён ёфтааст, балки дар асоси дониши басо васеи таърих инкишоф дода шудааст. Бинобар ин марксизм методологияи илмии таҳлили танқидии таърих ва замони муосир мебошад. Дар айни замон дар асоси принципҳои методологияи марксистӣ омӯхтани тараққиёти таърихии ҷамъиятӣ барои дарки худи назарияи марксизм, истифодаи моҳиронаю эҷодкорона ва татбиқи он дар шароити конкретии таърихӣ зарур аст.

Донистани таърих дар кори барпо намудани социализм дар мамлакатамон роли муҳиме бозид. В. И. Ленин таъкид мекард, ки ба он муваффақ шудан даркор, ки ҳама бояд таърихро чуқур омӯзанд, «то ин ки *сатҳӣ фаҳмида* нашавад, **фактҳоро донанд**, бо ҳам муқоиса кардани илми кӯҳна ва илми навро ёд гиранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 36, саҳ. 554).

Дар шароити ҳозираи бозсозии куллии ҷамъиятамон аҳамияти шуури таърихӣ беш аз пеш меафзояд, чунки вай заминаи дарки эҷодии воқеияти таърихӣ, фаҳмидани таҷрибаи иҷтимоӣ ва таҳлили объективии саҳву хатоҳои содиршуда мебошад.

* * *

Шуури таърихӣ мавқеи худро дар вақт дарк кардани ҷамъият (синф, миллат, гурӯҳи иҷтимоӣ, фард), фаҳмидани робитаи ҳозира бо гузаштаю оянда мебошад. Шуури таърихӣ ин тамоми гуногунии шаклҳои худ аз худ ва ё тавассути илм ба вуҷуд омадаест, ки дар онҳо ҷамъият гузаштаи худро дарк мекунад ва ба он баҳо медиҳад, аниқтар карда гӯем, дар онҳо вай ҳаракатро дар замонҳои мухталифаш таҷдид менамояд. Вазифаи асосии шуури таърихӣ қонеъ гардондани талаботи ҷамъият ба худогоҳӣ мебошад. Мақсади вай навсозии ҳаматарафаи объектҳои иҷтимоии замони гузашта аст, ки ин кор дар асоси таҳлили манбаъҳои таърихӣ ва донистани қонунҳои тараққиёти процессҳои ҷамъиятӣ ба ҷо оварда мешавад.

Шуури таърихӣ як қатор хусусиятҳои хосе дорад, ки асосиашон муносибатҳои мутақобилаи субъект ва объект дар процесси мазкур буда, ба туфайли он шуури таърихӣ чун процесси худшиносӣ ташаккул меёбад. Инсон нисбати таърих на фақат ба сифати субъекти дарккунӣ, балки ба сифати эҷодгари он ҳам амал мекунад. Зимнан, инсоният худро тавассути таърих ва фақат дар таърих мешиносад. Далели таърихӣ дорои мазмун ҳам мебошад: вай сабабҳо ва амалиёти одамонеро ба қайд мегирад, ки хоҳу нохоҳ таърихро эҷод мекунанд. Мо гузаштаро андеша карда, аз хусуси маънои зиндагӣ ба худ савол медиҳем, мехоҳем мавқеамонро дар таърих ва худро бифаҳмем. Шуури таърихӣ ин робитаи ба худ хоси замонҳо мебошад. Вай дар шуури иҷтимоӣ идеяҳои некбинӣ ва прогрессро пойдор мегардонад. Бинобар ин муроҷиат ба шуури таърихӣ дар айёми мо шарти ҳатмии ҳалли проблемаҳои муҳими пешравии ҷамъият мебошад.

Табиати шуури таърихӣ чунин аст, ки вай дар баробари таҳқиқи қатъиян илмии ҳодисоту процессҳои таърихӣ баёни возеҳу равшани на-

тичаҳои онро тақозо мекунад. Ҷамъбасти таърихӣ як навъ синтези дарки назариявӣ ва эстетикии олам аст. Албатта, ҳақиқати таърихӣ ва ҳақиқати бадеӣ ҷавҳари шуури таърихӣ мебошанд.

Хусусияти дигари шуури таърихӣ иборат аз он аст, ки он тарҷеӣ мебошад, яъне дарккунӣ асосан аз замони ҳозира ба гузашта, аз як оқибат ба сабаб сурат мегирад. Тарҷеӣ будани шуури таърихӣ инчунин ба хусусияти объекти дарккунӣ марбут аст. Таърих қодир нест, ки ин ё он шаклҳои ҳаёти ҷамъиятии гузаштаро, ҳатто ба тариқи таҷриба, аз нав такрор кунад. Дар бораи хусусияти тарҷеӣ доштани шуури таърихӣ ҳанӯз дар мобайни асри XIX Қ. Маркс навишта буд. Ӯ чунин тезисро ба миён гузошт, ки «анатомияи инсон мифтоҳи анатомияи маймун аст» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 12, саҳ. 731). Аз ин рӯ, омӯзиши воқеотро аз шаклҳои бештар мукаммал сар карда, сипас шаклҳои на чандон мукаммалро баррасӣ намуда, бо ҳамин гузаштаро таҷдид сохтан лозим аст.

Ф. Энгельс дар «Анти-Дюринг» қайд карда буд, ки муаррихонро лозим меояд пайдоишу нашъунамои ин ё он шаклҳои ҷамъиятӣ ва сиёсиро таҳқиқ намоянд, ки «ин шаклҳо нисфи умрашонро аз сар гузаронда, рӯ ба таназзул оварда бошанд» (Ф. Энгельс, Анти-Дюринг, Душанбе, нашриёти «Ирфон», 1975, саҳ. 89). Бинобар ин шуури таърихӣ инъикоси бевоситаи предмет намебошад — вай ин предметро дар шакли аслиаш, тавассути пешомади муайяни замон инъикос мекунад.

Шуури ба воқеияти таърихӣ мувофиқ барои фаҳмидани тамоюлоти объективии ҳаёти ҷамъиятии гузашта ва ҳозира кӯмак карда, ба муайян намудани сиёсати илман асоснок мусоидат менамояд. В. И. Ленин борҳо қайд кардааст, ки фаъолияти социал-демократҳои Россия бояд ба чуқур омӯхтан ва фаҳмиши марксистии таърих ва воқеияти рус асос ёбад. Дар мубориза идеявии зидди халқчигӣ ва «марксизми легалӣ» ӯ ба концепцияи марксистии таърих такья менамуд, ки он таҳлили илмӣ-танқидии амалияи муосирро дар бар мегирифт. Ленин масъалаи таносуби амалиёти бошуурона ва стихиявиро дар ҳаракати коргарӣ ва партия баррасӣ намуда, роҷеъ ба таърихи социал-демократияи байналхалқӣ ва Россия хулосаҳои муҳиму амиқе баровард. Вай аҳамияти таърих ва сиёсатро барои тарбияи худшиносии синфии меҳнаткашон, ташаккули ҷаҳонбинии коммунистӣ доимо таъкид мекард. Бинобар ин мероси идеявии В. И. Ленин асоси методологии ҳалли проблемаҳои замони ҳозира мебошад.

Барои асоснок кардан ва иҷрои вазифаҳои нав кор фармудани дониши таърих яке аз шаклҳои амалии иҷтимоии шуури таърихӣ мебошад. Зиёда аз ин, таърих дорои неруи тарбиявӣ ва идеявию сиёсиест, ки он дар ниҳояти кор ба идеяҳои сиёсии синфҳои ҷамъиятӣ тобеъ мебошад. Вале корро тавре вонамуд кардан мумкин нест, ки шавқи партиявӣ, синфӣ ба таърих муносибати фақат субъективиро ба гузашта пешакӣ муқаррар менамояд, ҳарчанде ки имконияти таҳрифи бошуурона дар илми таърих барин соҳаи дониш истисно нест.

Ҳар як марҳалаи таърихи инсоният тарзи тафаккури худро дорост. Шуури социалистӣ ба принципҳои фаҳмиши материалистии таърих қарор мегирад, ки ин имкон медиҳад гузашта аз нуқтаи назари илмӣ маънидод карда шавад. Аз ин рӯ, таҷдиди таърихи ҳақиқӣ набояд танҳо аз тафтишоти фаъолияти ашхоси алоҳида иборат дониста шавад. «Гап дар сари он аст, ки, — қайд намуд М. С. Горбачёв дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС, — таърихи ҳаққонию мукаммале навишта шавад, ки таърихи ҳаёт ва муборизаи халқ бошад... мо бояд тарзи ҳаёту меҳнат, эътиқоди миллионҳо одамонро равшан тасвир намоем, нишон диҳем, ки ғалабаю нокомиҳо, кашфиёту хатоҳо, рӯзҳои равшану фоҷиавӣ, ғайрату ташаббуси революционии омма ва поймолшавии қонунияти социалистӣ ва баъзан ҷиноятҳо ҳам чи тавр ба ҳам омехта мешуданд. Ин нигоҳи материалистӣ ба таърих чун ба самараи фаъолияти ом-

ман халқ хоҳад шуд. Ин дарки диалектикии таърих хоҳад шуд, ки ба он тасвири яктарафа бегона буда, таърихро бо тамоми ҷиҳатҳои мухталифаш, бо мураккабию ихтилофоташ бидуни муболиғаи ҷиҳатҳои ҷудогонаат тасвир менамояд».

Ҳақиқат дар бораи таърихамон қуввави мост. Дарки ҳаққонии замони гузашта барои айёми ҳозира, барои иҷрои вазифаҳои бозсозӣ ҳаётан муҳим аст. Барқарор кардани ҳақиқати таърихӣ зарур аст. Талаби объективии «Бештар социализм!» моро водор мекунад бифаҳмем, ки дирӯз чӣ кор мекардему чӣ тавр мекардем. Аз чӣ бояд даст кашему чиро ҳамроҳамон гирем, кадом принципҳо ва арзишҳоро социалистӣ шуморем? Сабаби ба таърих имрӯз танқидона назар кардани мо ҳам дар ҳамин аст, ки мехоҳем роҳи ояндаро беҳтару пурратар тасаввур намоем.

Роҳи чунин дарксозии таърих басо душвор ва тӯлонӣ буд. Маълум аст, ки ба ҷамъият, мисли фарди алоҳида, дарк кардани худ низ душвор мебошад. Алалхусус дар сурати мавҷуд набудани шароиту механизми иҷтимоии худшиносӣ. Дар ин маврид ҷамъият ба бадбахтиҳои вазнине гирифтор шуда метавонад. Охир худогоҳӣ набошад, худтакомулот, прогресс ҳам вуҷуд надорад. Ҳақиқати талх бошад ҳам, эътироф кардан лозим меояд, ки мамлакати мо муддати дароз маҳз дар ҳамин ҳолат буд. Акнун мо тадриҷан қобилияти худдарккунӣ, қобилияти ошкору бартараф намудани зиддияту камбудиҳон тараққиётамонро пайдо карда истодаем. Бидуни реализми комили дарки замони гузашта навсозии ҷамъият тасаввурнопазир аст. Тамоми неруи таъсиррасонии таълиму тарбиявии шуури таърихиро ба ташаккули ҷаҳонфаҳмӣ ва тарзи амалиёти одами советӣ равона кардан зарур аст. Шуури ҷамъиятӣ аз бисьёр ҷиҳат ба маълумоти таърих асос меёбад, чунки ҳар гуна ҷамъият фақат ҳамон вақт худро дарк карда метавонад, ки агар гузаштаи худ ва мавқеи худро дар ҷараёни умумии тараққиёти инсоният донад.

Ҳамаи унсурҳое, ки дар маҷмӯи худ шуур, ақоиду ғояҳо, назарияҳои сиёсӣ ва ғайраро ташкил медиҳанд, ба таърих мувофиқанд. Бинобар ин бозсозии шуури ҷамъиятӣ, ташаккули тафаккури нав тақозо мекунанд, ки ба таърих муроҷиат карда шавад. Ҳоло алоқаи зичи байни дараҷаи инкишофи шуури таърихӣ ва динамикаи амалиёти иҷтимоиро нодидан мумкин нест. Маълум аст, ки кӯҳнапарастию бюрократизм дар ҷамъияти советӣ монеаи ҷиддии сари роҳи бозсозӣ гардид. Пахшкунандагони онҳо оиди таърихи мо ҳар гуна тасаввури нодуруст ба миён мегузоранд. Дар ин бобат хотирнишон кардани мақолаи Н. Андреева ҷоиз аст, ки дар газетаи «Советская Россия» чоп шуда буд ва он комилан ҳаққонӣ чун манифести муқобилони бозсозӣ, чун даъват ба сафарбаркунии қувваҳои кӯҳнапараст дониста шуд.

КПСС, ҳамаи қувваҳои солими ҷамъиятамон ба муқобили кӯҳнапарастӣ, бюрократизм ва догматизм фаъолона мубориза мебаранд. Мо кӯшиш дорем, ки воқеиятамонро ба куллӣ тағьир диҳем, онро беҳтар намоем. Дар ин шароит масъалаи дорои аҳамияти таърихӣ будани тафаккур, алоқаи он бо воқеияти иҷтимоӣ махсусан зиёд мешавад. Мақсади ба амал овардани тағьироти революционӣ, маҳорати ба он мувофиқ гардондани тафаккури хеш ҷиҳати асосии омили инсонӣ аст, ки аз фаъол шудани вай ҳоло мо бисьёр чизро интизорем.

Шуури таърихӣ бояд омили дигаргунсозии мунтазамонаи илмаи асосноки воқеият шавад. Ҳангоми муайян кардани сиёсати иҷтимоӣ нисбат ба таҷрибаи таърихӣ беэътиноӣ кардан мумкин нест. Проблемаҳои ҷаҳонбинӣ бо фаҳмиши тамоюлоти асосии тараққиёти ҷамъият алоқаманд аст. Бо доираи таърихӣ фаро гирифтани воқеияти муосир имкон медиҳад, ки алоқаҳои сершумори ҳодисаҳо, хусусият ва самти инкишофи онҳо фаҳмида шаванд.

Ҳарифони ғоявии мо барои таҳриф кардани фактҳои таърихӣ ғайрати зиёд карда, ғояҳои «капитализми халқӣ», «давлати беҳбуди умум», дар ҳаёти иҷтимоӣ мавҷуд набудани прогрессро тарғиб менамоянд.

Дар айни ҳол эътироф бояд кард, ки дар давраи карахтӣ дар илми таърих ҳам тамоюли таҳлили рӯякин давраву ҷиҳатҳои алоҳидаи таърихи халқи мо вуҷуд дошт. Ба асарҳои илмии доир ба замони муосир баёни яктарафаи масъалаҳо, кӯшиши ба ҷамъияти мо «нисбат додани» ҳамон савияи камолот хос буд, ки ба он ҳанӯз нарасидааст. Дар баробари ин аз проблемаҳои ҳалталаб, душворию зиддиятҳо сухане гуфта намешуд. Бисьёр муаллифон ба ҷои аз нуқтаи назари танқидӣ омӯхтани воқеият ва тағьироти он торафт бештар мавқеи расмиро шарҳу эзоҳ медодагӣ шуданд. Дар натиҷаи ин дар шуури ҷамъиятӣ симои сохтаи таърих ба вуҷуд оварда мешуд: аз он на фақат номҳои зиёд, балки бисьёр ҳодисаҳо ҳам гирифта партофта шуданд — на таҳрифоти давраи коллективонӣ вуҷуд дошту на гуруснагии солҳои сиюм, на таъқиботи генетика ва кибернетика ҷой дошту на таназзули иқтисодиёт. Ба ҷои маънидоди ҳодисот, ошкор сохтани алоқаҳои сабабу оқибат муаллифони бисьёр асарҳои таърихӣ ва китобҳои дарсӣ ҳақиқати таърихро устокорона пинҳон мекарданд.

Даҳсолаҳои охир ба тадқиқоти таърихӣ на аз рӯи амиқу бесобиқа будани ғояҳову концепцияҳо, балки аз рӯи шумораи мақолаю китобҳо баҳо дода мешуд. Чунин муносибат ба илми таърих оқибат ва дар айни ҳол сабабгори догматизм, иқтибосбозӣ, дурравӣ аз амалияи ҷамъиятию таърихӣ шуд. Карахтии афкор аз рӯи самтҳову проблемаҳои асосӣ як навъ механизмҳои боздориро ба вуҷуд овард, ки ба паҳншавии ғояҳои нав халал мерасонданд. Дар шароити бозсозӣ таърих ҳамчун илм бояд ба амалия, қабл аз ҳама, ба вазифаҳои навсозии революционии ҷамъияти социалистӣ рӯ оварад. Омӯхтани мероси маънавӣ ҳозир ҳам барои ҷорӣ шудани рӯҳияи ватанпарваронаи халқ ва ҳам барои минбаъда афзудани неруи маданӣ аз ҳарвақта дида муҳимтар аст. Маркс таълим медиҳад, ки халқҳои «таърихӣ» ва «ғайритаърихӣ» вуҷуд надоранд, ҳар як халқ, сарфи назар аз хурд ва ё калон буданаш, ба ганҷинаи маданияти инсоният саҳми худро мегузорад, процесси таърихӣ аз фаъолияти серҷабҳаи ҳамаи халқҳо ба вуҷуд меояд. В. И. Ленин навишта буд, ки «фақат дар сурате коммунист шудан мумкин аст, ки кас зеҳни худро бо дониши ҳамаи он сарватҳое, ки инсоният ҳосил кардааст, бой кунад». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 297).

Дар пленуми IX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон (марти с. 1988) масъалаҳои амиқу ҳаққонӣ таҳқиқ кардани таърихи халқи тоҷик, омодаву нашр иамудани китобҳои дарсии оиди таърихи республика бардошта шуда буданд. Зикр гардид, ки бо ҷидду ҷаҳди умумии органҳои партиявию касабавӣ ва аҳли ҷамъият кори дар меҳнаткашон ташаккул додани шуури дурусти таърихӣ, ҳисси ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистиро беҳтар кардан лозим аст. Дарки таърихи халқи худ, фаҳмидани қонунҳо ва тамоюлоти асосии тараққиёти ҷамъиятӣ асоси шуури социалистӣ мебошад. Тавлид, нашъунамо ва нобудшавии тамаддуни азими замони гузашта, заволу тағьироти иҷтимоӣ, муборизаи халқҳо бо истисморгарони худ, комьёбиҳои барҷастаи хиради инсон асоси таърихро ташкил медиҳанд ва аҳамияти тарбиявию таъсири онро ба вазъияти иҷтимоии ҷамъият, ба ташаккули ҷаҳонбинии коммунистӣ паст кардан мумкин нест. «Талаби дар мисоли таърих тарбия кардани ҷавонон, омӯхтану дарк намудани маданияти халқ на риояи анъана, на хоҳиши ашхоси алоҳида, балки қисми таркибии тарбияи коммунистӣ мебошад», — қайд карда шуд дар пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.

Нағз донистани кишвари худ инсонро бо донистани Ватан наздик мекунад. Саҳифаҳои ҷовидонии муборизаи халқҳо барои озодии миллӣ ва иҷтимоии худ мавзӯи ифтихори миллӣ мебошанд. Шуури таърихӣ, ки гузаштаи қаҳрамононаро дар хотири халқ сабт менамояд, қисми таркибии худшиносии миллӣ мебошад. Бидуни дарки таърих камолоти гражданин, ватанпарвари бошуури мамлакати хеш имкон надорад.

# Масъулиятро ба зиммаи худ бояд гирифт



**ЗИЁВАДДИН ҲАКИМОВ: ИДЕЯҲОИ КОНФЕРЕНЦИЯИ ПАРТИЯВӢ МО, ВАКИЛОНИ ОНРО ҲАМЕША БА ҲАЯҶОН ОВАРДА, МОРО ОРОМ НАМЕГУЗОРАНД... МО ҚУВВАИ ТОЗАИ РЕВОЛЮЦИОНИИ ТАФАККУРУ АМАЛИЁТ ГИРИФТЕМ. ОНРО БА БОЗСОЗӢ БАХШИДАН, БО РАФИҚОНИ ҲАММАСЛАКУ ҲАМКОР БО ҲАМ ДИДАН — ЧУНИН АСТ МАҚСАДИ КӮШИШҲО ВА ҶИДДУ ҶАҲДИ ҲАРРӮЗАИ МО.**

**Сардори бригадаи номдори пахтакорони совхози «Навкорам»-и районии Зафаробод, дорандаи орденҳои Ленин, Революцияи Октябрь ва Байрақи Сурхи Меҳнат, лауреати Мукофоти давлатии СССР Зиёваддин Ҳакимов аз ҷумлаи вакилони Тоҷикистон дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС буд. Ҳамаи он чи ки дар конференция аз хусусаш сухан рафт, бевосита ба паҳлӯҳои гуногуни фаъолияти амалии истеҳсолӣ ва ҷамъиятии ӯ ҳамчун сардори коллективи бригада, роҳбари ташкилоти цехии партиявӣ, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон дахл дошт.**

**З. Ҳакимов фавран баъди ба хона баргаштанаш ба кор камари ғайратро баста, ҳамон супориши махсусан масъулиятнокро амиқ дарк мекунад, ки он бо мандати вакил ба зиммаи ӯ гузошта шудааст—ин супориш табдилдиҳандаи нахустини идеяю қарорҳои конференция ба амалияи ҳаётии бозсозӣ будан аст.**

**Бо хоҳиши мо мухбири ғайриштатии журнал, мудири шӯъбаи редакцияи газетаи районии «Зарбдор» К. ДОНАЕВ бо З. Ҳакимов мусоҳиб шуд.**

**— Зиёваддин, чӣ тавр дар асоси хулосаҳои баровардаи конференция Шумо ба бозсозӣ дар совхози худ баҳо медиҳед — таҷрибаи мусбат чӣ сон аст ва корро чӣ ба қафо мекашад?**

— Бозсозиро аллакай дар совхози мо аксарияти меҳнаткашон бошурона дастгирию тарафдорӣ мекунанд ва он вусъат пайдо мекунад. Пеш аз ҳама ин ба тағьири муносибати одамон нисбат ба ҳамдигар, ба кори ҷамъиятӣ, ба проблемаҳои дорои миқьёси давлатӣ таъсир мерасонад. Боқимондаҳои бефаъолиятии собиқи иҷтимоӣ барҳам хӯрда, гражданият пайдо мешавад ва ташаббус инкишоф меёбад. Чунин аст натиҷаи ҳамон дигаргуниҳое, ки солҳои охир ба муносибати роҳи тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва демократиконии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятиро қатъиян пеш гирифтани партия ба амал меоянд. Моҳияти дигаргуниҳои дар ин ҷо, дар деҳот баамалояндаро ман дар он ҷо, дар конференцияи партиявӣ амиқтару пурратар дарк намудам. Ба кон-

ференция вакилон аз гӯшаҳои гуногуни мамлакат ҳамон рӯҳияеро овар-данд, ки он ҳозир дар тамоми коллективҳои меҳнатӣ ҳукмрон аст. Фикру андеша, эроду мулоҳизаҳои онҳо ба фикру зикр, мушоҳидаҳои ман ҳамоҳанг буданд...

... Сӣ сол муқаддам аз ин ман ҳамроҳи оилаам ба ин ҷо бо роҳхати комсомол барон аз худ намудани заминҳои лабташнаи Мирзочӯл омадам. Намояндагони 33 миллат сокини ин ҷо — аъзоёни коллективи совхоз гардиданд. Мақсадҳои умумӣ ва якҷоя—рафъ кардани душвориҳо моро қарин гардонданд. Пойдор гардондани принципҳои коллективизм ва ташаккули этиқоди интернационалистӣ ба процесси ягонаи тарбияи идеявӣ табдил ёфтанд. Натиҷаи ҳамин буд, ки биёбони бедолу дарахт дар як муддати кӯтоҳтарин симои худро тамоман дигаргун сохт...

... Вале ба айби зуҳуроти манфии давран карахтӣ, услуби фармонфармоию маъмурии роҳбарӣ ба комплекси агросаноатӣ, вайрон карда шудани адолати иҷтимоӣ неруи тавонои буньёдкоронаи коллективи муттафиқи меҳнаткашони заминҳои навкорам пурра истифода бурда намешуд. Манфиатдории шахсӣ ба натиҷаҳои коллективӣ тадриҷан аз байн рафта, талабот нисбат ба худ ва дигарон кам шуд. Дар мардум чунин тасаввурот пайдо шуд, ки гӯё хӯҷаинон — инҳо фақат роҳбаронанду мардуми боқимонда бошанд — танҳо иҷрокунандагони ҳатмии механикӣ мебошанд...

**— Вале охир ҳамаи ин омилҳои монеъшавӣ ҳоло ҳам то охир рафъ нагардидаанд-ку?**

— Бале. Вале ба ҳар ҳол тамоюл ба сӯи навсозӣ пурзӯр мегардад. Ман бозсозии куллии муносибатҳои дохилиистеҳсолиро дар совхоз, алалхусус гузаштан ба усулҳои ҳисоби хоҷагии ташкили меҳнат ва ҳаққи меҳнатро дар назар дорам. Чунон ки таҷрибаи шахсии деҳқон маро бовар мекунонад, пудрат роли бебаҳо мебозад: вай хоҷагидории пурсамарро ҳам аз ҷиҳати иқтисодӣ ва ҳам аз ҷиҳати маънавӣ ҳавасманд мегардонад. Баробари дар бригадаи мо ҷорӣ гардидани пудрати коллективӣ ва дар ҳайати он ташкил ёфтани звеноҳои оилавии пудратӣ дар совхози мо интизоми меҳнат хеле беҳтар, афзоиши босуръати нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ назаррас гардиданд. Ба самараи кори ҳар кас бевосита вобаста будани маблағи бригада ва тақсимоти одилонаи он аз рӯи коэффициенти иштироки меҳнатӣ одамонро ба меҳнати пурмаҳсул ва худидоракунии ҷамъиятӣ ҳидоят мекунад. Ҳаминаш ҳам қобили қайд аст, ки дар шароити ҳисоби хоҷагӣ пахтакорони қаторӣ худашон мехоҳанд, ки усулҳои пешқадами агротехникӣ, механиконии процессҳои меҳнаттала́б, шаклҳои оқилонаи ташкили истеҳсолот ҳарчи зудтар ҷорӣ карда шаванд.

Масалан, танҳо ба туфайли дуруст ҷорӣ намудани киштгардон ва бо усули дар пуштаи ҷӯяк кишт кардани чигит, мутобиқати амалиёт оид ба коркарди он ва дигар усулҳои пурсамари агрономӣ бригада ҳосили ҳар гектарро аз 16 ба 39 центнер расонд. Ин назар ба нишондиҳандаи миёнаи район хеле зиёд аст. Коллективи бригадаи мо бо камоли рӯҳбаландӣ, бо қувваи дучанд меҳнат мекунад. Коллектив, вақте ки маро ба Москва гусел кард, қарор дод, ки соли Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС-ро бо иҷрои ӯҳдадориҳои калон қайд намуда, ба ҳисоби миёна аз ҳар гектар камаш 40 центнерӣ ҳосили пахта бардорад, ғайр аз ин, дар участкаи ба мо вобасташудаи истеҳсоли хӯроки чорво аз ҳар гектар камаш 60 центнер дони ҷуворимакка гирифта, механиконии ҷамъоварии ҳосилро пурра таъмин намояд.

Зимнан, дар бораи ҷамъоварии ҳосил. Дар маъракаи ҷамъоварӣ низ «фишанг»-и маънавӣ-психологии бозсозӣ амал мекунад. Пештар ҳамин тавр ҳам мешуд, ки худи пахтакорон аксаран дар ҷамъоварии ҳосили пахта иштирок накарда, дар давраи пахтачинӣ бо ҳар гуна кору бори рӯзгор ва шахсӣ машғул мегардиданд. Роҳбарияти хоҷагиҳо ба онҳо эътибор намедоданд ва умед мебастанд, ки ёрдамчиёнро ба ғунучини

ҳосил ҷалб намоянд. Бо дигар корҳои омавии саҳро низ айнан ҳамин ҳодиса рух медод. Зимнан, кашондан ва дигар хароҷоти коргарону хизматчиён, студентону мактаббачагони барои ёрӣ ҷалб кардашаванда дар мавсим ба ҳар совхози районамон 50 — 100 ҳазор сӯм меафтид. Ин зарари хоҷагиҳо дар шароити бемасъулиятӣ амалан ба ҳама баробар таъсири манфӣ мерасонд ва онро ҳамчун як чизи ногузир мепазируфтанд. Ҳоло, ки ба меҳнати ҳар кас аз рӯи натиҷаҳои ниҳоӣ баҳо ва ҳақ дода мешавад, аз ҳар кадом силсилаи корҳо рӯ тофтан бефоида ва беандешагист.

Ман метавонистам боз мисолҳое орам, ки чӣ тавр бозсозӣ моро бо таҷрибаи нав ғанӣ мегардонад. Вале вай танқидан дарк намудани муваффақияти ба даст омадаро низ тақозо дорад, чунон ки мо ин корро дар конференцияи партиявӣ ба ҷо овардем... Ман аз конференция баргашта гӯё ба бисьёр чизҳо бо назари дигар менигаристагӣ шудам. Нахустин фикре, ки пайдо шуд, чунин буд: мо ҳанӯз афзалиятҳои дигаргунсозиҳоямонро пурра истифода бурда наметавонем (барои он баъзан намекӯшем). Бигирем, худи ҳамон ҳисоби хоҷагиро: оғоз намудему онро ба ҳоли худаш гузоштем. Дар ин бобат борҳо ба унвони мо эродҳо гирифтаанд. Дарвоқеъ, дар ӯҳдадориҳои шартномавии ҷузъҳои пудратии совхоз дар баробари самтҳои истеҳсолӣ ҳисобу китобҳон илман асосноки онд ба арзиши аслии маҳсулот ва сифати он, даромад, истифодаи ресурсҳои дохилиистеҳсолӣ қайд карда намешаванд. Қабули пахтаи бригадаҳо аз рӯи сифат ба роҳ монда нашудааст ва мисли пештара тамоми ҳосилро аз рӯи миқдори умумӣ месупоранд. Бо худи ҳамин талабиислоҳоти куллии иқтисодӣ дар хусуси гузаштан аз нишондиҳандаҳои миқдорӣ ба нишондиҳандаҳои сифатӣ барбод меравад.

Системаи ташкил ва додани ҳаққи меҳнати механизаторони совхозро ба низом надаровардаанд. Дар он низ бемасъулиятӣ ва баробарҳақдиҳӣ хотима наёфтааст. Оё тоқатпазир аст, ки барои безарар нигоҳ доштани техника дар совхози мо ба механизаторон мукофотпулии иловагӣ дода намешавад! Баъзеҳо дар трактору мошинҳои хоҷагии қишлоқ 10—15 сол кор карда, мӯҳлатҳои байни таъмириро бо ҳар роҳ дароз мекунанд. Баъзеи дигарҳо бошанд — техникаи нав мегиранду дар 1—2 сол онро ба тӯдаи оҳанпора табдил медиҳанд. Ва дар байни онҳо ягон тафовуте гузошта намешавад. Чунин ҳам мешавад, ки воситаҳои техникӣ расман ба касе вобаста карда намешавад ва ба ҳолати он касе ҷавобгар нест. Ин, бешубҳа, камбудии ҷиддии мутахассисони мост. Зимнан, камбудӣ боз дар он аст, ки маданияти зироатро ҳанӯз на ҳамаи коллективҳои бригадаҳо баланд мебардоранд. Метавон гуфт, ки ҳамсояҳои мо — сардорони бригадаҳо Раҳматулло Тошбоев ва Назар Соҳибов аз сабаби номунтазам ва рӯякӣ ба кор бурдани киштгардон ҳар сол аз ҳар гектар 5—7 центнерӣ камтар ҳосил мегиранд. Қариб дар нисфи майдонҳои совхози мо ҳар сол пахта кишта, заминро беш аз пеш харобу камҳосил мегардонанд. Магар хоҷагидорӣ ҳамин хел мешавад?

Оё совхозро танҳо камбудиҳои истеҳсолӣ ба қафо мекашанд? На, боз ҳамин чиз ба қафо мекашад, ки дар сурати диққати асосӣ додан ба якказироат (пахта) эҳтиёҷоту талаботи куллии худи пахтакорон аз мадди назари роҳбарияти мо берун мемонад. Эътироф кардан айб аст, ки ба мо, деҳқонон, лозим меояд барои аз бозор харида овардани картошка, тарбузу харбуза, помидор, карам ва ҳатто шибит аз қишлоқ ба район биравем! То ҳол ҳалли масъалаи барои хоҷагии ёрирасон дар назди бошишгоҳҳои саҳроии бригадаҳо ҷудо кардани участкаҳоро бюрократона кашол дода истодаанд. Дар як қатор районҳои дигари республика хоҷагиҳои ёрирасон кайҳо боз ҳосил медиҳанд. Агар ҳар кадом бригадаи пахтакор худро бо меваю сабзавоти тару тоза, кабудӣ таъмин карда, ҳатто маҳсулоти барзиёдиро фурӯшад, пас ин ба иҷрои Программаи озуқаворӣ кӯмаки калон хоҳад шуд. Биёед ҳамроҳи шумо ба резолюцияи конференцияи партиявӣ «Дар бораи рафти амалӣ гар-

дондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ» муроҷиат намоем. Дар пункти 2 чунин гуфта шудааст: «Пеш аз ҳама ба он комьёб бояд шуд, ки мамлакат бо озуқа хеле беҳтар таъмин гардад. Ин масъалаи калони иҷтимоию сиёсӣ аст. Роҳи кӯтоҳи ҳалли он ошкор намудани иқтидори колхозу совхозҳо... аст».

**— Барои рафъи ин ва дигар монеаҳои самтҳои бозсозӣ дигаргунсозиҳои дар резолюцияи конференцияи партиявӣ «Дар бораи демократиконии ҷамъияти советӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ» пешбинишуда роли бағоят муҳим мебозанд. Ба ин муносибат Шумо дар бораи инкишофи асосҳои демократӣ дар ҳаёти ташкилоти ибтидоии партиявии худ, Советҳои маҳаллӣ, совхоз, район чӣ гуфтан мехостед?**

— Бешубҳа, демократиконии вусъатёбанда ба солим гардидани муҳити маънавию психологии коллективи мо, рафъи монеаҳои бюрократӣ, ба роҳ мондани тартибот мусоидат менамояд. Ба ин кор ҳозир комитети партиявӣ бо сарварии котибаш Абдусамад Рӯзибоев ва маъмурият бо сардории директори совхоз Мардонқул Бӯстонов бо камоли ғайрат кӯмак мерасонанд. Вале ҳамин чиз мутазриб месозад, ки дар совхози мо бисьёр одамон демократияро ҳамчун як усули худсарӣ мефаҳманд, ки ин, аз як тараф, боиси бетартибӣ, аз тарафи дигар, боиси даъвоҳои тайёрхӯрӣ мегардад. Дар участкаҳои ҷудогонаи истеҳсолӣ сабаби ҷой доштани фактҳои вазифаношиносӣ ва баъзан оҳанги нодурусти гуфтугӯ дар маҷлисҳои гуногун, ҳатто маҷлисҳои партиявӣ низ ҳамин аст. Ин камбудии кори фаъолони партиявии совхоз мебошад: мо ба одамон дуруст фаҳмонда намедиҳем, ки ҳуқуқу озодиҳои гражданӣ аз вазифаҳои гражданӣ ҷудонашавандаанд.

Он чиз ҳам ба табъи ман намефорад, ки дар процесси демократиконӣ ҳозир бисьёр вакт ба ҷои танқиди холисона шӯру мағал мебардоранд, бо ҳамаи камбудиҳо беасос танҳо роҳбаронро гунаҳкор мекунанд ва аз гуноҳи худ лаб фурӯ мебананд. Барои содир шудани камбудиҳои кор бояд ҳама — ҳам «сардорон» ва ҳам одамони қаторӣ ҷавоб диҳанд. «Демократия, — қайд кард дар маърӯзааш дар конференцияи партиявӣ М. С. Горбачёв, — на худсариро меписандад, на бемасъулиятиро ва на бесарусомониро».

Инак, аз амалияамон хулоса мебарорем: мо, коммунистон, набояд процесси демократикониро ба ҳоли худ гузорему мушоҳидони бетарафи он бошем. Инро дар мисоли мушаххас фаҳмонда медиҳам. Дар бригадаи мо бародарон Бобоназар ва Пирназар Юлдошевҳо кор мекунанд. Ҳар ду ҳам меҳнаткашони олиҷанобанд, алалхусус Бобоназар, ки дар мавсими гузашта бо мошин миқдори рекордии пахта ҷамъоварӣ намуд. Дар интихоботи Совети районӣ, ки аз рӯи системаи бисьёрмандатӣ ба қарибӣ гузаронида шуд, мо номзадии Бобоназарро ҳамчун меҳнаткаши пешқадам ва ҷамоатчии фаъол пешбарӣ намудем. Аммо дар округе, ки ӯ дар он ба овоз монда шуд, номзаднаш нагузашт. Он ҷо рӯҳияи соф маҳалчигӣ дастболо шуд (ба мо одами худӣ лозим аст. Вай ҳар хеле ки бошад ҳам, одами «худӣ», аз посёлкаи худамон бошад). Албатта, доир ба натиҷаҳои овоздиҳӣ баҳс накарда, мехоҳам танҳо чунин бигӯям: чунон ки маълум шуд, интихобкунандагон дар бораи фазилатҳои корӣ, сиёсӣ ва ахлоқии коргари баландшуури фаъол Бобоназар Юлдошев ягон чизро намедонистанд. Ва агар худи ҳамон ташкилоти партиявӣ пештар дар байни интихобкунандагон кори фаҳмондадиҳӣ мебурд, пас шояд онҳо дар интихобот дигар хел рафтор мекарданд. Мо, коммунистон бошем, дар ин кор аслан, дахолат накарданро авло донистем. Ин ҷо роли ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳамчун ядрои сиёсии коллективи меҳнатӣ бояду шояд зоҳир нагардид.

Вазъияти амалӣ гардонидани нормаҳои демократӣ дар совхози «Ленинобод» дигар хел сурат гирифтааст. Ба совхози мазкур хоҷагидори боистеъдод, яке аз ташаббускорони фатҳи Мирзочӯл Кулӣ Ҷумъаев қариб бист сол сарварӣ кард. Дар вактҳои роҳбарии Ҷумъаев сов-

хоз аз хоҷагии зараровар ба хоҷагии сердаромад табдил ёфта, пешсафи аз худ намудани бисёр навигариҳои агротехникӣ ва иқтисодӣ гардид, аз ҷумла, аввалин шуда системаи прогрессивии чекии назоратро ба хароҷот ҷорӣ намуд. Бо вуҷуди ҳамаи ин ба ногоҳ директори совхозро аз вазифааш озод намуда, ба ҷояш каси дигарро интихоб карданд. Барои оммаро бовар кунондан, норозигиро рафъ намудан кӯшишҳо карда шуданд, вале натиҷае набахшиданд.

Сабаб дар чист? Дар он аст, ки директор, ҳарчанд навовар бошад ҳам, ҳамаи навигариҳоро тавассути усулҳои кӯҳнаи фишори маъмурӣ-фармонфармоӣ ҷорӣ менамуд. Агар пештар, вақтҳои дар ҳама ҷо ҳукмрон будани усулҳои фармонфармоии идоракунӣ чунин рафтор муқаррарӣ ҳисоб меёфта бошад, пас акнун онро одамон бо камоли қатъият рад мекунанд. Вақте ки дар совхоз системаи чекиро бе тайёрии ташкилӣ ва психологӣ ҷорӣ карданӣ шуданд, ин усули маҷбуркунӣ таъсири бағоят манфӣ расонд. Ба даъвоҳои ба унвони директор изҳоргардида боз ҳамин чиз зам шуд, ки вай вақтҳои охир алоқаро аз мардум канда, диққаташро ба эҳтиёҷоти иҷтимоии онҳо суст карда буд. Хулласи калом, ба қисмати фоҷиавии Қ. Ҷумъаев моҳияти марҳалаи ҳозираи дигаргуниҳои таърихи ҷамъият, шиддати муборизаи он барои озодкунии инсон аз қолабҳои шахшудамондаи тафаккур таъсир расонданд.

**— Шумо аз дастурҳо ва мулоҳизаҳои танқидии конференцияи партиявӣ барои худ ҳамчун коммунист ва котиби ташкилоти партиявӣ, ҳамчун депутат ва сардори бригада чӣ гуна сабақ гирифтед?**

— Аз ҳама асосиаш суръати корро тезондан аст. Конференцияи партиявӣ бо тамоми гуфтугӯи принципиалии худ, бо ҳар сатри ҳуҷҷатҳои программавии худ моро ба покиза доштани виҷдони партиявӣ ва гражданӣ даъват намуд. Вазифаи ман ба ин даъват бо боздеҳи ҳарчи зиёдтари амалӣ ҷавоб гардондан аст. Иштироки худро дар кори ташкилоти ибтидоии партиявӣ ва роҳбарии ташкилоти цехӣ аз нав мулоҳиза карда, бисёр камбудиҳоро ошкор намуда, ба қадри қувваам онҳоро ислоҳ менамоям. Дар сӯҳбату мулоҳизаҳои сардори бригада дар бораи интизоми меҳнат ҳаминро беҳтарин далел мешуморам, ки дар ҳайати бригадаи мо звенои оилавии ман бо усули пудрат кор мекунад. Ба он, чун ба дигар звеноҳои оилавӣ, 5 гектар пахтазор вобаста шудааст. Ҳама — завҷаам Муҳаббат, духтаронам Нисолат, Муқаддас, Зарофат, Фирӯза, Дилрӯза мунтазам ба саҳро мебароянд. Ӯҳдадории оилаи ман оид ба ҳосил, сифат, маҳсулнокии умумии участка дар бригада аз ҳама баланд аст.

Вазифаи депутатиро дар кори комиссияи доимии Совети Олии РСС Тоҷикистон оид ба мулоҳизаҳои қонунгузорӣ ва ғамхорӣ дар бораи иҷрои наказҳои интихобкунандагон ба ҷо меорам. Барои шарик буданам ба ислоҳоти ҳозираи системаи сиёсӣ, ки онро конференцияи партиявӣ ҳамчун кафолати нобозгардии бозсозӣ тавсиф намуд, мефахрам.

Ба хонаҳои ҳамқишлоқиёнам медароям, бо сокинони дигар маҳалҳои аҳолинишин, бо коркунони корхонаю ташкилот ва муассисаҳо мулоқот менамоям — дар ҳама ҷо дар бораи Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС нақл мекунам. Мехоҳам ҳамаи мақсаду ниятҳои онро, ки эътиқоди шахсии ман гардидаанд, ҳатталимкон ба шумораи ҳар чи бештари одамон нақл намоям ва фаҳмонам.

«Интизори фармону нишондодҳо нашуда, мустақилона амал карда, масъулиятро ба зиммаи худ бояд гирифт!» — Ин даъватро минбаъд мо чи тавр дар амал татбиқ менамоем — гузашти айём нишон медиҳад. Мехоҳам танҳо ҳаминро бигӯям, ки идеяҳои конференцияи партиявӣ ҳамеша мо — вакилони онро ба ҳаяҷон оварда, ором намегузоранд... Мо қуввапи тозаи революционии тафаккур ва амалиёт гирифтем. Онро ба бозсозӣ бахшидан, бо рафиқони ҳаммаслаку ҳамкор ба ҳам дидан — чунин аст мақсади кӯшишҳо ва ҷидду ҷаҳди ҳаррӯзаи мо.

# ҒАМХОРИИ ПАРТИЯВӢ— БА ИЛМИ ИДОРАКУНӢ

КОНФЕРЕНЦИЯИ XIX умумиттифоқии партия масъулияти махсуси коммунистони ҳамаи звеноҳои идоракунии хоҷагии халқро дар шароити ислоҳоти куллии иқтисодӣ бо ҷиддияти том қайд намуд. Ташкилоти партиявии ҳар кадом комитети давлатӣ, вазорат, идора бояд ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ бомуваффақият гузаштани соҳаҳоро аз ҷиҳати сиёсию ташкилӣ таъмин намуда, ҷидду ҷаҳди коркунони тамоми аппарати идоракуниро дар ҳамаи структураҳои истеҳсолии тобеи идораҳо барои фароҳам овардани чунии шароитҳое равона кунад, ки мустақилияти иттиҳодияҳо ва корхонаҳо афзуда, онҳо ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ бомуваффақият гузашта тавонанд ва масъулияти ҳар як коркуни истеҳсолот барои натиҷаҳои ниҳоии кор аниқу муайян гардад. Ба фаъолияти ҳамаи органҳои идоракунӣ аз боло то поён бояд маҳз аз рӯи натиҷаҳои ниҳоӣ — ӯҳдадориҳои худро дар назди истеъмолкунандагон иҷро намудани соҳа, вобаста ба саҳми коллективона ва шахсии меҳнатӣ тақсим кардани даромад, баҳисобгирӣ ва ба амал баровардани тадбирҳои қонеъгардонии талаботи иҷтимоии меҳнаткашон баҳо дода шавад. Аз усулҳои бештар маъмурии идоракунӣ ба усулҳои бештар иқтисодии идоракунӣ, ба демократиконии васеи идоракунӣ, фаъолгардонии ҳарҷонибаи омили инсонӣ гузаштан калиди иҷрои муваффақиятноки вазифаҳоест, ки бозсозӣ ба зиммаи онҳо гузоштааст.

Аз ҷумла, ҳоло ташкилоти партиявии вазорати саноати сабуки республика роҳи бозсозии куллии тарзу усулҳои корро пеш гирифтааст. Коммунистон бояд демократиконии муносибатҳои дохилипартиявиро таъмин намоянд, то ки қобилияту имкониятҳои худро барои беҳтар ба амал баровардани роли пешоҳангона дар коллектив пурратар истифода баранд ва вазорат ба штаби ҳақиқии мутобиқгардонии тамоми процесси бозсозии соҳа табдил ёбад. Такмил додани назорати партиявӣ ба кори аппарат оид ба иҷрои дастурҳои партия ва ҳукумат, фароҳам овардани муҳити серталабии ҳамдигарӣ ва масъулияти шахсии ҳар коркуни вазорат барои натиҷаҳои ниҳоии роҳбарии маъмурию хоҷагӣ дар участкаҳои бобояш вобастаи соҳа аҳамияти махсусан калон дорад. Барои он ки ташкилоти партиявӣ, тамоми коллектив фаъолияти худро қатъиян тағйир диҳанд, зарур аст, ки зимни қарорҳои конференцияи партиявӣ корҳои вақтҳои охир баҷоовардаашонро аз нав аз мадди назар гузаронанд ва дарку мулоҳиза намоянд.

Шӯъбаҳои кори ташкилию партиявии КМ ПК Тоҷикистон ва сохтмони партиявию советии журнал бо вазъи корҳои ташкилоти партиявии вазорат шинос шуда, ба як қатор тамоюлҳои ба амаломадаи мусбат дик-

қат чалб карданд. Демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ дар вазорат бо инкишофи асосҳои демократии кори худи органи интихобии ташкилоти партиявӣ — бюрои партиявӣ оғоз ёфт. Бюрои партиявӣ плани кориашро пешакӣ ба муҳокимаи коммунистон ва бепартиявиён мегузоштагӣ шуд. Ин плаи баъди иловаю ислоҳҳои чиддӣ дар мачлиси партиявӣ муҳокима карда мешавад. Аз тарафи дигар, планкашии перспективӣ низ беҳтар гардид, ки он имкон медиҳад масъалаи роҳбарии партиявӣ ба коллектив ҳадафмандона ва собитқадамона ҳал карда шавад. Роли мачлисҳои партиявӣ чун мактаби ташаккули ягонагии афкору амалиёт меафзояд, дар онҳо масъалаҳои муҳим чиддӣ муҳокима мегарданд. Шунидани ҳисоботи аъзоёни КПСС ба ҳукми анъана медарояд. Аз чумла, дар мачлисҳои партиявӣ ва бюро ҳисоботи коммунистон Ш. Қ. Қаландаров, З. Қ. Мирзоева, В. И. Заварыкин, Т. В. Мирҳайдарова, А. Г. Усмонов, Р. Т. Исроилов шунида шуд.

Ташкилоти партиявӣ акнун бо масъалаҳои снёсати оид ба кадрҳо чиддитар машғул мешавад. Дар системаи вазорат захираи кадрҳо барпо карда, аттестацияи онҳо гузаронда шуд. Программаи комплексии «Кадрҳо» бароиояндаи дур тартиб дода мешавад. Бо мақсади демократиконии кори хостагирии роҳбарони нстеҳсолот дар як қатор корхонаҳои калон, аз чумла дар иттиҳодияҳои истеҳсолии газворҳои пахтагин ва дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР-и Душанбе, фабрикаи ресандагии Қонибодом интихоби директоронро гузарониданд. Дар чузъҳои структурии соҳа принципи интихоби сардорони бригадаҳои комплексӣ муқаррар мегардад. Ташкилоти партиявӣ чидду чаҳди аппарати вазорат ва ҳайати роҳбарикунандаи корхонаҳои тобеи идоравиро барои омӯхтан ва пропаганда кардани донишҳои оид ба ҳисоби хочагӣ, худмаблағгузорӣ ва худхарочотбарорӣ, ки ин донишҳо барои барпо намудани механизми нави хочагӣ хеле зарур аст, равона мекунад. Бо ташаббуси коммунистон барои мутобиқати таълими иқтисодӣ дар соҳа совет барпо карда шудааст. Иштироки аъзоёни совет дар машғулиятҳо ёрӣ мерасонад, ки нафақат процесси таълим ба чараёни дуруст нигаронда шавад, балки дар бораи рафти ислоҳоти иқтисодӣ дар маҳал, дар звеноҳои гуногуни истеҳсолот ахбороти пурра ба даст оварда шавад.

Муҳим аст, ки ин чидду чаҳди нек бештар натичаи дилхоҳ бахшад. Вале, чунон ки таҳлили кори партиявӣ нишон медиҳад, ҳанӯз бисьёр чизҳо самараи чидду чаҳди коммунистонро кам мекунад. Баъзе камбудиҳое, ки ҳангоми тафтиши солҳои гузашта гузаронда органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ ошкор гардида буданд, то ҳол бартараф нашудаанд. Ин дар бораи сустии назорат ба ичрои таклифу эродҳои танқидӣ дар ташкилоти партиявии вазорат шаҳодат медиҳад. Масалан, охири соли 1986 гурӯҳи тафтишотӣ қайд карда буд: «... Дарачаи кори ташкилию партиявӣ ва идеявию сиёсӣ дар аппарат аз талаботи калоне, ки дар назди ташкилотҳои партиявии вазоратҳо дар шароити ҳозира гузошта шудааст, ақиб мемонад». Эътироф накардан мумкин нест, ки кори ташкилоти партиявии вазорат ҳозир ҳам ба талабот мувофиқ нест. Махсусан ҳамин чиз ташвишовар аст: коммунистон ҳанӯз ба он муваффақ нашудаанд, ки баъзе коркунони масъули аппарат аз қолабҳои кӯҳнаи тафаккур ва амалиёт халос гарданд, ҳанӯз бечуръатӣ дар бобати ба идоракунии корҳои хочагӣ ва чамъиятӣ чалб намудани омма пурра бартараф карда нашудааст.

Ҳеч набошад чунин чиҳати кори роҳбарӣ ба соҳаро мисол гирем. Мустақилии амалии корхонаҳоро танҳо дар асоси фаъол гардондани омили инсонӣ таъмин кардан мумкин аст. Ба ин фақат бо роҳи зоҳир кардани ғамхории доимӣ дар бораи эҳтиёчоти муҳими ичтимоии меҳнаткашон, боварии онҳо ба камолоти граждани, қобилияти ба вазъият солимона баҳо додан ва дар сурати зарурӣ барои мӯътадил гардондани вазъият муттаҳидона амал кардани онҳо ноил шудан мумкин аст. Ҳол он ки ба ин заминаҳои боҳамалоқаманд дар вазорат на ҳамеша дикка-

ти зарурӣ дода мешавад. Дар маҷлиси партиявие, ки моҳи марти соли ҷорӣ барпо гардид, муҳокимаи масъалаи чораҳои беҳтар намудани муҳофизати меҳнат ва техникаи бехатарӣ дар соҳа ногаҳон ранги дигар гирифт.

Сардори шӯъба, сармеханик А. И. Қосенко ба музокира баромада гуфт: «Нофаҳмост, ки чаро дер боз чунин омилҳо, аз қабили меъёри равшанӣ, чангу ғубор, газнокӣ, ҳарорат дар ҷойҳои кор мӯътадил гардонда намешавад. Нофаҳмост, ки барои чӣ роҳбарони алоҳидаи корхонаҳо дар ҳалли ин масъалаҳо бефаъолиятӣ мекунанд.

Ҳоло дар шароити ошкорбаёнӣ ва демократия на фақат дар бораи чизҳои нағз, балки бад ҳам рӯирост гап задан лозим аст. Баъзан кас чунин хаёл мекунад: агар нишондиҳандаҳои вазъияти ҳақиқии ҷойҳои кор ба маълумоти ҳамаи коргарон расонда шавад, онҳо чӣ тавр рафтор мекарданд?

а) аз кор кардан дар шароити зарарнок даст мекашиданд;

б) аз кор мерафтанд;

в) роҳбаронро маҷбур мекарданд, ки шароити корро мувофиқи норма муҳайё созанд;

г) қонуни оид ба корхонаи давлатиро дастур намуда, роҳбаронеро, ки шароити мӯътадили меҳнат ва маишатро муҳайё карда наметавонанд ё муҳайё намудан намехоҳанд, аз нав интихоб мекарданд.

Ба чигуна оқибат оварда расондани ин таҷрибаро пешгӯӣ кардан душвор аст. Аммо, ба фикри ман, дар яке аз участкаҳои корхонаҳо гузарондани чунин таҷриба зарур аст».

Ташвиши коммунист Қосенко барои мо комилан фаҳмост. Вале диққатро чизи дигар ба худ мекашад: ба ҷои гузарондани чунин «таҷриба» дар яке аз участкаҳо ва аз коллективҳои меҳнатӣ пинҳон доштани вазъияти ҳақиқии кор оё ба маълумоти ҳамаи коргарон расондани ин вазъият беҳтар нест? Ва он чиро, ки бояд меъёри ҳатмии ба одамон гуфтани ҳақиқат бошад, чаро таҷриба номидан лозим аст?

Ҳамин тавр, дар паси иборaҳо дар бораи тарафдории бозсозӣ тамоюли кӯҳнаи ошкор накардани зуҳуроти манфӣ, бо услуби фармондеҳию бюрократӣ иваз кардани аёнияти демократӣ, бо аёнияти нимкора иваз намудани ошкорбаёнии пурра ба назар мерасанд. Ҳамаи ин натиҷаи баҳои даркорӣ надодан ба қобилияти коллективи меҳнатӣ барои ҷорӣ намудани тартибот ва якҷоя бартараф кардани вазъиятҳои мураккаб мебошад.

Агар вазорат истеҳсолотчиёнро аз вазъият огоҳ мекард ва ба онҳо мегуфт, ки барои мусоид гардондани шароити меҳнат дар корхонаҳо чораҳои таъхирнопазир дидан лозим аст, он гоҳ, ба фикри мо, онҳо бисьёр таклифҳо ба миён гузошта, бисьёр корҳоро худашон ба ҷо меоварданд.

Ба эродҳои пештара нигоҳ накарда, бюрои партиявӣ чораҳои дахлдор намебинад, то ки ташкилоти ибтидоии партиявӣ мувофиқи хусусияти худ чун ядрои сиёсии коллективи меҳнатӣ амал намояд. Маҷлиси бюрои партиявӣ, ки 29 октябри соли гузашта барпо гардида буд, дар бораи кори органи маъмурию идоракуниро иҷро кардани он, дар кори вай барҳам нахӯрдани тамоюли ивазкунии роҳбарии партиявӣ бо роҳбарии хоҷагӣ шаҳодат медиҳад. Дар бораи он ки дар маҷлис аз чӣ хусус сухан рафт ва қарори қабулшуда чи гуна хусусият дошт, андешаю мулоҳиза ронданро тақозо менамояд.

Дар маҷлис «Дар бораи вазифаҳои аппарати вазорат ва ташкилоти партиявӣ дар бобати расондани ёрӣ ба корхонаҳо барои ҷорӣ намудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ чун бозсозии иҷрои шартҳои худхароҷотбарорӣ ва худмаблағгузории корхонаҳо» масъала муҳокима гардид. Дар маҷлис вазири саноати сабуки республика Ш. Қаландаров ба сухан ба-

ромада қайд намуд, ки ҳоло тамоми диққатро ба ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ дар ҷузъҳои структурии соҳа ҷалб кардан лозим аст. Вай таъкид кард, ки ба ин кор бояд управленияи планкашию иқтисодии вазорат ва дар маҳал умури иқтисодӣ сарварӣ намоянд. Сардори управленияи планкашию иқтисодӣ Е. И. Аҳмадова гуфт, ки албатта ҳамаи нишондиҳандаҳои планӣ ба маълумоти цехҳо, участкаҳо, бригадаҳо расонда хоҳанд шуд, вале асбобҳои зарурии назоратию ченкунӣ мавҷуд нестанд, аз ин рӯ, натиҷаҳои воқеӣ номаълум хоҳанд буд. Бинобар ин, ба фикри Аҳмадова, муҳокимаи масъала дар маҷлиси партиявӣ бармаҳал аст ва аввал корро дар корхонаҳо дуруст ба роҳ мондан зарур аст. Сипас сардори управленияи ташкили меҳнат ва кадрҳои коргарӣ М. И. Крассий эрод гирифта гуфт, ки бояд ҳисоби хоҷагӣ пурра — аз корхонаҳо сар карда то цеху бригадаҳо ҷорӣ карда шавад. Ҳол он ки ҳисоби хоҷагӣ дар иттиҳодияи истеҳсолии чарму пойафзоли Душанбе ҳоло танҳо дар истеҳсолоти пойафзоли моделӣ амал мекунаду халос. Ҷонишини вазир З. Қ. Мирзоева қайд намуд, ки ҳангоми ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ ҳисобу китоб бояд роли асосӣ бозад, вале он дар корхонаҳо ҷой надорад. Ин корро ҳатман ба роҳ мондан ва дар баробари ин дар бораи харидани асбобҳои ченкунӣ ғамхорӣ кардан лозим аст. Вай фикри М. И. Крассийро дар бораи бармаҳал будани муҳокимаи ин масъалаҳо дар маҷлиси партиявӣ тарафдорӣ карда, гуфт, ки худи мо бояд вазъияти корро дар маҳал таҳлил намуда, тавсияҳои дахлдор диҳем. Сардори шӯъбаи молия Г. П. Трилицкий таклиф кард, ки управленияи истеҳсолию иқтисодӣ барои роҳбарӣ намудан ба ин кор дар корхонаҳо ба тариқи маъмурӣ маҷбур карда шавад. Сарбухгалтер Р. Т. Исроилов аз нарасидани коркунони баҳисобгирӣ шикоят кард ва таклиф ба миён гузошт, ки бинобар афзудани ҳаҷми кори баҳисобгирии нишондиҳандаҳо ҳангоми ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ дар ҳар цех барои баҳисобгирӣ як нафарӣ иқтисодчӣ ҷудо карда шавад.

Бюрои партиявӣ қарор кард: «Барои расондани ёрии амалӣ ба ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ дар корхонаҳои соҳа аз ҳисоби коркунони аппарати вазорати саноати сабук бригадаҳо ташкил карда шаванд. Дар ҳамаи корхонаҳо вазъияти кор таҳлил карда, оид ба ин масъала то нимаи дуюми моҳи декабри ҳамин сол тавсияҳо тартиб дода шаванд. Дар хусуси масъалаи мазкур ҳама бояд таклифу эродҳои худро пешниҳод намоянд. Баъди ҷамъбасти маълумотҳо ин масъала ба муҳокимаи маҷлиси партиявӣ гузошта шавад».

Чунон ки дида мешавад, ин маҷлиси бюрои партиявӣ аслан аз маҷлиси истеҳсолии муқаррарӣ, ки дар ҳузури вазир барпо мегардад, ягон фарқе надошт, истисно фақат ин аст, ки муҳокимаи ояндаи масъала дар маҷлиси партиявӣ хотиррасон карда мешуд. Ҳамаи ин ба ҷои он ки вазифаҳои ташкилоти партиявӣ ва функцияҳои ба зиммаи он гузоштаи Устави КПСС дарку мулоҳиза карда шавад. Ҳол он ки аъзоёни бюрои партиявӣ таъмини идеявию сиёсии ҳисоби хоҷагиро дар зимни роҳи генералии партия дар бобати тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ чун асоси ислоҳоти куллии иқтисодӣ пешакӣ мулоҳиза карда метавонистанд. Албатта, масъулияти шахсии коммунистон дар ин ҷабҳаи муҳими бозсозӣ мебоист муайян карда мешуд. Агар муҳокимаи масъалаи мазкурро дар маҷлиси партиявӣ пешбинӣ кардан лозим бошад, пас чаро ҳисоботи дахлдори аъзоёни КПСС ва иштироки дахлдори комиссияи назорат ба фаъолияти аппаратро оид ба иҷрои дастурҳои партия ва ҳукумат барои тайёр кардани масъалаи маҷлис дар назар доштан мумкин нест?

Воқеан, дар қарори маҷлиси бюрои партиявӣ ҳеҷ гуна мӯҳлат, ҳеҷ набошад, мӯҳлати тахминии гузарондани маҷлиси партиявӣ нишон дода нашудааст.

Чунон ки дар рафти тафтиши пешина ҳам ошкор гардидааст, доираи шахсони дар маҷлиси партиявӣ баромадкунанда ҳанӯз маҳдуд аст. Онҳо асосан вазир, ҷонишинони ӯ ва сардорони баъзе управленияҳо ва шӯъбаҳо мебошанд.

Дар рафти тафтиш дар бораи камбудиҳои фаъолияти комиссияи партиявӣ оид ба назорат ба кори аппарати вазорат дар роҳи иҷрои дастурҳои партия ва ҳукумат эродҳои танқидӣ бисьёр баён карда шуданд. Аммо ташкилоти партиявӣ рафти иҷрои ин эроду таклифҳоро ба ҳисоб намегирад. Дар маҷлисҳои партиявӣ кори ин комиссия махсус таҳлил карда намешавад. Ҳангоми тартиб додани қарорҳо барои бартараф кардани хатоиҳои фаъолияти маъмурӣ ба тавсияҳои даҳлдори комиссияи мазкур диққат намедиҳанд. Бюрои партиявӣ ба маҷлиси партиявӣ дар бораи он, ки аз рӯи эроду таклифҳои комиссия чи гуна чораҳо дида мешаванд, ахборот намедиҳад.

Ба он бояд муваффақ гардид, ки дар ҳар маҷлиси партиявӣ президиуми корӣ барои фикрашонро озодона баён намудани ҳамаи коммунистон қатъи назар аз мавқеи хизматиашон шароит фароҳам оварад ва аз тарафи касе принципҳои демократияи дохилипартиявӣ вайрон карда нашавад. Мутаассифона, ин амалан на ҳамеша таъмин мегардад. Ба додзанӣ, латдиҳӣ ва буридани сухани баромадкунандагон аз тарафи шахсони баландмансаб роҳ дода мешавад. Тарбияи маданияти мубоҳиса дар рӯҳи демократиконии ҳаёти партия, ҷамъият бояд яке аз самтҳои доимии ғамхории бюрои партиявӣ қарор ёфта бошад. Баланд бардоштани масъулияти шахсии коммунистон низ муҳим аст. Шунидани ҳисоботи коммунистон, ки дар ташкилоти партиявӣ гузаронда мешавад, маҳз ба ҳамин, яъне, муайян кардани мавқеъ ва саҳми ҳар кадом ба бозсозӣ бояд мусоидат намояд. Аммо самараи чунин шакли назорат ва худназорат аз он сабаб на ҳамеша пурра ба даст меояд, ки худи моҳияти он дарку мулоҳиза ва дар амал таҷассум карда намешавад. Ҳисоботи аъзоёни КПСС тавре бояд гузарад, ки сифатҳои шахси ҳисоботдиҳанда чун коммунист ҳарҷониба ошкор гарданд (яъне, вай ҳангоми иҷрои вазифаҳои хизматӣ роли пешоҳангиро шахсан чи тавр ба амал мебарорад, супоришҳои партиявиро чи тавр иҷро мекунад, ҳамаи талабот ва нормаҳои Устави партияро дар соҳаи муносибатҳои ҷамъиятӣ ва оилавию маишӣ чи хел риоя менамояд). Дар ташкилоти ибтидоии партиявии вазорат ҳисоботи коммунистон на ҳамеша маҳз ҳамин тавр мегузарад. Агар ҳисоботи аъзоёни КПСС Ш. Қ. Қаландаров, З. Қ. Мирзоева ҳамин тариқ гузашта бошад, пас баромади коммунистон Е. И. Аҳмадова, С. Ш. Мансуров, Н. И. Гордеева дар қарорҳои маҷлисҳои партиявӣ чун ҳисоботи сунъӣ ифода ёфтааст. Ин ҳисобот аз ахборот дар бораи вазъияти корҳои участкаҳои маъмурию хоҷагии онҳо иборат буда, сифатҳои шахсии ҳисоботдиҳандагон аз ҷиҳати партиявиёт баён карда намешаванд.

Ташкилоти партиявӣ барои баланд бардоштани қобилияти ҷанговарона, пурзӯр намудани таъсираш ба аппарати вазорат бояд кори зиёду пуршиддатеро ба сомон расонад, то ки вай усулҳои ҳақиқатан навоваронаи корро дар шароити бозсозӣ ҳарчи зудтар аз худ намуда, ислоҳоти куллии иқтисодиро дар соҳааш хеле пеш барад.

Саноати сабук дар байни соҳаҳои хоҷагии халқи республика аввалин шуда аз январи соли 1987 дар шароити нави хоҷагидорӣ ба кор шурӯъ намуд. Аммо нуктаю принципҳои нав хеле душвор татбиқ мегардад. Проблемаҳои бисьёре ба дигаргунсозӣ халал мерасонанд. Плани азнавсозии техникии соҳа хеле кам иҷро гардид. Дуруст аст, ки дар корхонаҳои тобеи идора ҷиҳозонидани бештар аз 860 воҳиди таҷҳизоти технологӣ имконпазир гардид, ки ин дар бобати тезондани прогресси технологӣ иқдоми ҷиддӣ буд. Аммо вазорат ва роҳбарони корхонаҳо

ба истифодаи самарабахши он ноил нашуданд. Масалан, барои реконструкция ва аз нав таҷҳизонии техникии комбинати абрешими Душанбе 368 ҳазор сӯм сарф шуд, вале коэффициенти истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ на фақат наафзуд, балки назар ба соли 1985 кам шуда, аз 95,2 ба 93,4 фоиз фаромад. Хароҷот ба ҳар сӯмина маҳсулоти молӣ зиёд шуд. Роҳи муқаррар кардани робитаҳои бевоситаи дарозмӯҳлати хоҷагии байни корхонаҳои истеъмолкунанда ва молфиристонанда пеш гирифта шудааст. Аммо дар ин бобат фақат корхонаҳои калон, вале на ҳамаи онҳо қадамҳои нахустин мегузоранд. Соли гузашта оид ба нишондиҳандаҳои истеҳсолию иқтисодӣ ба марраҳое расиданд, ки онҳо ба нақша гирифта шуда буданд. Дар баробари ин плани истеҳсоли маҳсулот ба нархи чакана умуман дар вазорат фақат 97,8 фоиз иҷро гардид, ба маблағи 22,93 миллион сӯм кам маҳсулот бароварда шуд.

«Дар саноати сабук ҳам на микдор, на як худи ҳаҷми маҳсулотбарорӣ, балки маҷмӯи маснуоте лозим аст, ки талаботи воқеии одамонро қонеъ гардонда тавонад», — қайд намуд М. С. Горбачёв дар маърӯзааш дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС. Дар айни ҳол дар соҳаи мазкур тамоюл ба «ҳаҷми умумӣ» пурзӯр аст. Плани молфиристонӣ аз рӯи хелҳо фақат 96,9 фоиз иҷро шудааст ва ба маблағи 33640 ҳазор сӯм мол кам фиристода шудааст. Сифати маҳсулот ҳанӯз ҳам ташвишовар аст. Масалан, соли гузашта аз истеъмолкунандагон ба маблағи 271,8 ҳазор сӯм 94 даъво дохил шуд. Ба истеъмолкунандагон 10,3 фоиз кам маснуоти дорои индекси «Н» фиристода шудааст. Ин ва дигар камбудиҳои соҳа вақтҳои охир дар пленумҳои КМ ПК Тоҷикистон, сессияҳои Совети Олии республика танқид карда шуд. Пешравиҳои муайян дар ин бобат ҳоло ба амал меоянд. Муҳим аст, ки ҳамаи дигаргуниҳое, ки дар ҷараёни бозсозӣ ба амал меоянд, бебозгашт бошанд ва онҳо боз ҳам вусъат дода шаванд. Қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ҳар як коллективи меҳнатиро ба ҳамин мақсад равона мекунад. Дар рӯҳи талаботи Конференция аз нав дарку мулоҳиза кардан ва ба роҳ мондани услуби кори худ, дар амалияи ҳаррӯзаи ташкили кори соҳа ҳақиқатан ҳам татбиқ намудани идеяҳои он бояд вазифаи асосии ташкилоти партиявӣ ва тамоми аппарати вазорат қарор гирад.

**И. ЯЪҚУБОВ,**
**инспектори шӯъбаи кори ташкилию партиявии КМ ПК Тоҷикистон,**

**Н. СУХАЧЕВА,**
**С. СУХОЯН,**
**мухбирони махсусамон.**

# ЭНЕРГИЯИ ФИКРУ НИЯТ — БА ЭНЕРГИЯИ АМАЛИЁТ

**А. АЗИЗОВ,**
*котиби якуми комитети партиявии райони Москва*

ҲОЛО ҳар комитети партиявӣ, ҳар ташкилоти ибтидоии партиявӣ фаъолияти худро бо қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС, бо вазифаҳои миқьёсан бузургу навоваронаи ба миёнгузоштаи он қиёс мекунад. Мо корҳои анҷомдодаро аз нав дарку мулоҳиза намуда, истифодаи имкониятҳои мусоиди баъди съезди XXVII партия мухайёшударо баҳри дигаргуниҳои амиқи сифатии ҳаёти иқтисодӣ ва ҷамъиятӣ таҳлил карда, ба чунин хулоса меоем, ки ба энергияи амалиёт табдил додани энергияи фикру ният бидуни муносибатҳои нав ба тарзу усулҳои кор бо кадрҳо имконнопазир аст. Аз ин рӯ, комитети партиявии мо вазифаи худро аз он иборат медонад, ки талаботро нисбат ба кадрҳои ҳамаи звеноҳо пурзӯр карда, дар онҳо маҳорати ба тарзи нав фикру кор кардан, дар амал ба даст овардани натиҷаҳои мушаххаси назаррасро парварад. Ба ин шунидани ҳисоботи коммунистон, аз ҷумла роҳбарон, котибони комитетҳои партиявӣ, бюроҳои партиявӣ дар ташкилотҳои партиявӣ, комитети районии партия ба андозае мусоидат менамояд.

Маҷлиси бюрои комитети районии партияро, ки дар он ҳисоботи котиби комитети партиявии колхози ба номи Киров С. Асоев дар бораи кори индивидуалӣ бо коммунистон, баланд бардоштани масъулияти онҳо барои иҷрои талаботи Устави КПСС шунида шуд, ба хотир меорам. Гуфтугӯи ҷиддӣ, принципиалӣ ва муфассал барпо гардид. Дар баробари ҷиҳатҳои мусбии фаъолияти комитети партиявӣ, котиби он қайд карда шуд, ки ҳисоботи коммунистон дар бораи талаботи уставиро иҷро кардани онҳо дар ташкилоти партиявии колхоз аксаран бетанқид муҳокима шудааст. Зиёда аз ин, дар ду соли охир дар ташкилоти цехии партиявии устохонаи № 1 чунин ҳисобот дар маҷлисҳо тамоман муҳокима карда нашудааст. Комитети партиявӣ ба сӯҳбатҳои индивидуалӣ бо коммунистон кам диққат додааст, бисьёр аъзоёни комитети партиявӣ аз ин кор дур шудаанд.

Сайдалӣ Асоев ба қарибӣ котиби комитети партиявии колхоз интихоб шудааст. Бинобар ин ҳангоми муҳокимаи ҳисоботи ӯ кӯшиш кар-

данд, ки на фақат нуқсону камбудиҳои кораш, балки роҳҳои бартараф намудани онҳоро низ нишон диҳанд. Чунон ки замон нишон дод, ин тариқ муҳокимаи масъала ба кор нафъ мебахшад.

Танҳо соли гузашта дар пленумҳо ва бюроҳои комитети районии партия ҳафт ҳисоботи аъзоёни КПСС шунида шуд, 111 нафар аъзоёни партия, аз ҷумла 46 нафар роҳбарон ва мутахассисон, дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳисобот доданд. Чунин шакли таъсирбахши кор бо коммунистон вазъияти ташкилотҳои партиявиро солим гардонда, ба вусъати фаъолии корӣ ва сиёсии аъзоёни КПСС мусоидат менамояд.

Коллегиалият, танқиди фаъолияти комитети районии партия бештар гардида, бетартибӣ ва коғазбозӣ барҳам мехӯрад. Мо вақти кори комитети районии партияро таҷдиди назар карда, плани календарии чорабиниҳои ташкилотҳои ҷамъиятиро тағйир додем ва шумораи онҳоро кам кардем. Маҷлиси бюрои комитети районии партия моҳе як маротиба дар вақти берун аз кор гузаронда мешавад. Пленумҳо ба тарзи нав мегузаранд. Маърӯзаҳоро газетаи районии «Зафар» пешакӣ чоп мекунад, ин имкон медиҳад, ки коммунистон ва бепартиявиён бо мазмуни онҳо пешакӣ шинос шаванд. Ҳангоми тайёрӣ ба пленум ё бюро аз ҳисоби аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии комитети районии партия, аъзоёни комиссияи тафтишот, фаъолони партиявӣ комиссияҳои салоҳиятдор ташкил карда мешаванд. Онҳо ба маҳалҳо рафта, вазъияти корҳоро дар коллективҳои меҳнатӣ аз рӯи масъалаи муҳокимашаванда амиқ меомӯзанд.

Дар рафти ин корҳо ҳисси масъулият ва ташаббуси фаъолони интихобӣ низ инкишоф меёбад. Соли 1987 дар пленумҳои комитети районии партия 65 нафар, аз ҷумла 54 нафар аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии комитети районии партия, аъзоёни комиссияи тафтишот баромад карда, таклифу эродҳои худро баён намуданд.

Комитети районии партия ба омӯзиши собитқадамона ва ҳадафмандонаи афкори умум торафт бештар аҳамият медиҳад. Масалан, мо пеш аз он ки дар маҷлиси бюро кори комитети партиявӣ ва правленияи колхози ба номи Ленинро муҳокима намоем, дар хоҷагӣ анкета паҳн карда, бо колхозиён сӯҳбат намудем. Натиҷаи ин пурсишро пеш аз бюро дар маҷлиси васеи комитети партиявии колхоз бо иштироки сардорони бригадаҳо ва сармутахассисони хоҷагӣ муҳокима кардем. Қайд шуд, ки дар хоҷагӣ ба омили асосии тезондани суръати тараққиёт — омили инсонӣ диққат дода, бисьёр дархосту эҳтиёҷоти одамон ба инобат гирифта намешавад. Аз 509 аризаи колхозчиён, ки соли гузашта ба правления омадааст, як қисмашон рӯякӣ дида баромада, ба 24 ариза умуман ҷавоб дода нашудааст. Бюрои комитети районии партия тарзу услуби кори комитети партиявӣ ва правленияи колхозро ба талаботи бозсозӣ номувофиқ шуморида, барои ин камбудиҳо аз котиби комитети партиявӣ А. Сафаров ва раиси правленияи колхоз И. Шарифов қатъӣ талаб кард.

Дар айни замон мо кӯшиш менамоем, ки одамони принципнок, кордон ва ба тарзи нав фикркунандаро ҳарҷониба дастгирӣ кунем. Сифати ҳайати кадрҳои роҳбарикунандаи район сол аз сол беҳтар мегардад. Ҳоло 62 фоизи котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ маълумоти олӣ доранд. Аз 11 нафар раисони комитетҳои иттифоқи касаба 10 нафарашон мутахассисони хоҷагии қишлоқ мебошанд. Ҳамаи роҳбарони звенои болоӣ маълумоти махсуси олӣ доранд. Директори совхози ба номи Турдиев Т. Роибов, сардухтури беморхонаи марказии район А. Темуров, директори заводи маснуоти оҳану бетонӣ Н. Саидҷамолов ва бисьёр дигарон дар район сазовори обрӯю эътибори баланд гардидаанд.

Ҳангоми интихоби ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ ва котибони ташкилотҳои цехии партиявӣ пешбарӣ кардани ду-се нафарӣ номзадҳо афзалияти худро дар амал нишон дод. Соли гузашта аз рӯи ин принцип дар район дар 18 гурӯҳи партиявӣ ва 17 ташкилоти цехии партиявӣ интихобот шуда гузашт. Ин таҷриба ҳоло инкишофу такмил меёбад.

Дар асоси конкурсӣ, яъне бо роҳи пешбарӣ кардани ду-се ва зиёда аз ин номзадҳо котиби якуми комитети районии комсомол, раисони комитетҳои иттифоқи касабаи колхозҳои ба номи Киров, «Правда», роҳбарони мамнӯъгоҳ, участкаи сети электр, мактабҳои миёнаи №№ 1, 28, 29, 31 интихоб гардиданд.

Баробари ин кӯшиш менамоем, ки ҷойивазкунии кадрҳо кам шавад. Агар дар соли 1986 ҷойивазкунии кадрҳо умуман дар район 19,1 фоизро ташкил дода бошад, пас соли гузашта 12,2 фоизи коркунони номенклатурӣ иваз шуданд. Ба хостагирӣ ва тарбияи кадрҳои занон диққати махсус медиҳем. Ҳоло занон дар вазифаҳои сардорони бригадаҳо, ҷонишинони раисони правленияҳои колхозҳо, раисон ва ҷонишинони раисони Советҳои депутатҳои халқии қишлоқ, директорони мактабҳои миёна, инчунин дар аппарати органҳои партиявӣ, советӣ, комсомолии район кор мекунанд. Бешубҳа, кадрҳо ва масъулияти онҳо ба рафти бозсозӣ дар кор саҳм ҷида мешаванд.

Ҳоло мо дар соҳаи асосии фаъолият—иқтисодиёт аз имтиҳони ҷиддии камолоти сиёсӣ мегузарем. Таҳлили вазъияти кор нишон медиҳад, ки бо таъсири дигаргуниҳои дар ҷамъият баамалоянда одамон дар ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ ва истеҳсолӣ бештар мустақилӣ, масъулият ва ташаббус зоҳир мекунанд. Натиҷаи ҳамин аст, ки аз аввали панҷсола планҳои истеҳсоли ҳамаи намудҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, ғайр аз пахта, иҷро гардиданд. Дар давоми ду сол ба давлат зиёда аз план 572 тонна ғалла, 574 тонна сабзавоту картошка, 726 тонна ҳосили зироати полизӣ, 117 тонна шир, 270 ҳазор дона тухм, 6 центнер пилла, 72 тонна орди витаминдори алаф фурӯхта шуд. Истеҳсоли маҳсулоти умумӣ ба ҳисоби ҳар коркун назар ба соли 1985-ум 1,5 фоиз, боздеҳи фонд 13,8 фоиз афзуд.

Вазифаи имрӯзаи мо аз он иборат аст, ки ба афзоиши устувори истеҳсоли маҳсулоти зироат ноил гардем, ҳосили ҳар гектарро сол аз сол зиёд кунем. Дар ин бобат дар райони Москва, ки дорои шароити мураккаби иқлимӣ мебошад, мелиорация аҳамияти махсус пайдо мекунад. Заминҳои обӣ фонди тиллоии мо мебошанд, зеро фақат онҳо метавонанд ҳосили баланди ғалладона ва дигар зироатҳои хоҷагии қишлоқро кафолат диҳанд. Заминҳои обӣ 63 фоизи майдонҳои киштро ташкил намуда, ҳар сол бештар аз 89 фоизи тамоми маҳсулоти умумии зироатро медиҳанд.

Дар район барои амиқ гардондани тахсис ва концентрацияи ҷорводорӣ кори зиёде ба ҷо оварда мешавад. Дар солҳои панҷсолаи дувоздаҳум маҳсулнокии ҷорвои ҷамъиятӣ афзуд. Ширдӯшӣ аз ҳар сар модагов назар ба солҳои гузашта 210 килограмм зиёд шуд. Дар соҳаи гӯсфандпарварӣ низ дигаргуниҳои хурсандибахш ба амал меоянд. Бригадаҳои чӯпонон, ки дар асоси пудрати коллективӣ кор мекунанд, афзалияти худро нишон доданд. Мо дар назди худ вазифа гузоштаем, ки солҳои наздик саршумори гӯсфандро ба 55 ҳазор расонем. Аминам, ки мо аз ӯҳдаи иҷрои ин вазифа баромада метавонем.

Мехоҳам таъкид намоям, ки дар соҳаи интенсификацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ фақат қадамҳои нахустин гузошта шудаанд. Суръатро тезонда, маданияти зироатро суботкорона баланд бардоштан, шаклҳои прогрессивии ташкил ва ҳавасмандӣ ба меҳнатро ҷорӣ намудан, масъалаҳои иҷтимоиро ҳал кардан лозим аст, то ки омили инсонӣ пурратар амал карда, афзоиши бемайлони истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ таъмин гардад.

Барон он ки тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ таъмин шавад, ҳамаи захираҳои дохили истеҳсолиамонро бояд пурратар истифода барем. Ин захираҳо бисьёранд. Дар як қатор корхонаҳо, хоҷагиҳо ва ташкилотҳои район интизоми планӣ ғайриқаноатбахш ба роҳ монда шудааст. Коллективи заводи сангрезакунӣ аз рӯи ҷамъбасти ду соли панҷсолаи ҷорӣ планро иҷро накард. Бинокорони ПМК-27 дар давоми якчанд сол супоришро мунтазам иҷро намекунанд. Соли гузашта нисфи ташкилотҳои бинокории район планҳоро иҷро карда натавонистанд.

Комитети районии партия барои вазъияти корҳои коллективҳои ақибмонда масъулиятро аз худ соқит намекунад. Баъди ошкор сохтани проблемаҳо, қайд кардани фактҳо мо барои хотима додани камбудиҳо на ҳамеша ба коллективҳо ёрии конкретни таъсирбахш расонда, чораҳои мукаммал меандешем. Суст шудани диққати комитети районии партия ба вазъияти баъзе ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ боиси дар онҳо паст шудани дараҷаи талабот нисбат ба коммунистон гардид.

Ба қарибӣ мо дар бюрои комитети районии партия кори комитети партиявии совхози «Чубек»-ро муҳокима намудем. Аз 17 бригадаи хоҷагӣ 12-тоаш планро иҷро намекунад. Дар коллектив интизоми меҳнат суст, вазъияти бепарвоӣ ва хотирҷамъӣ ҳукмфармо аст. Комитети партиявии совхоз аз ҳалли проблемаҳои пухтарасида дар амал дур шудааст, вай фаъолияти коллективро ба маҷрои бозсозӣ равона накардааст. Кори комитети партиявӣ дар бюро бо камоли кордонӣ, ҷиддӣ ва принципиалона муҳокима карда шуд. Ба фикрам, ин муҳокима на фақат барои фаъолони партиявии совхоз, балки барои ҳамаи аъзоёни бюро низ муфид буд.

Процесси бозсозӣ мураккаб аст. Мо ба кадрҳо барои омӯхтани усулҳои сиёсии роҳбарӣ ёрӣ расонда, дар айни ҳол худамон низ бисьёр чизҳоро меомӯзем. Ҳалли масъалаҳои хурду калоне, ки замони навсозии революционӣ ба миён мегузорад, аз ҳар кас, пеш аз ҳама аз коммунистони роҳбар, сарфи тамоми қувваю қобилият, аз нав дарку мулоҳиза кардани фаъолияти худро талаб менамояд. Мо ҳар қадар ки моҳияти бозсозиро амиқ дарку мулоҳиза намоем, шаклҳои бештар мақбули роҳбарии партиявиро ҳамон қадар зудтар дарьёфт менамоем.

Ҳоло дар ҳайати ташкилоти партиявии район 91 ташкилоти ибтидоии партиявӣ мавҷуд аст. Бешубҳа, қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои мазкур аз бисьёр ҷиҳат ба диққати комитети партиявӣ ба онҳо вобаста аст. Аз ин рӯ, мо ҳангоми ҳалли ҳар кадом масъала, ҳар кадом вазифа — вазифаҳои истеҳсолӣ, иҷтимоӣ, идеологӣ кӯшиш менамоем, ки ба воситаи коммунистони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, бо роҳи пурзӯр намудани кори ташкилотчигӣ ва сиёсии байни одамон амал кунем. Ин, ба фикри мо, роҳи бевоситаи ба органи ҳақиқии роҳбарии сиёсӣ табдил додани аппарати партиявӣ мебошад.

# МЕОМӮЗОНЕМУ ХУД МЕОМӮЗЕМ

## САВОЛНОМАИ ЖУРНАЛ

**Ба саволҳои бамиёнгузоштаи редакция ҷавобҳо омада истодаанд. Онҳо аз вусъати демократиконӣ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, кӯшиши комитетҳои партиявӣ барои пешсафи дигаргунсозиҳо будану такмил додани шаклу усулҳои фаъолияти худ, кӯмак расондан ба одамон барои муайян намудани мақомашон дар бозсозӣ шаҳодат медиҳанд.**

**Инак, мо нашри ҷавобҳоро ба саволҳои бамиёнгузошташуда идома медиҳем:**

**1. БОЗСОЗӢ БА ФАЪОЛИЯТИ КОМИТЕТИ ШАҲРИИ (РАЙОНИИ) ПАРТИЯ, ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВИИ ШАҲР (РАЙОН) ЧӢ ГУНА НАВИГАРӢ ДОХИЛ НАМУД?**

**2. БА НАЗАРИ ШУМО, БА БОЗСОЗӢ, ТЕЗОНИДАНИ ТАРАҚҚИЁТИ ИҶТИМОИЮ ИҚТИСОДӢ ЧӢ МОНЕЪ МЕШАВАД?**

**3. ШУМО ОИДИ ТАКМИЛИ ТАРЗУ УСУЛҲОИ КОРИ КОМИТЕТҲОИ ПАРТИЯВӢ, ЗВЕНОҲОИ ПОЁНИИ ПАРТИЯ ЧӢ ТАКЛИФ ДОРЕД?**

**Н. ПОМАЗУНОВА,**
**котиби дуюми комитети партиявии районӣ Совет**

1. Барои ташкилоти партиявии район иқдоми аввалини бозсозӣ осон набуд. Тарзи кӯҳнаи ҳаёт, одату психология басо чуқур реша давонда буд. Мо рафъи одатҳои умрашон ба охиррасидаро аз таҷдиди назар сохтани тарзу усулҳои кори худи аппарати комитети партиявии район сар кардем. Дар маҷлисҳои машваратии аппарат ҳисоботи коркунони масъулро дар бораи иштироки шахсиашон дар бозсозӣ, ҷустуҷӯи муносибатҳои нав ба кор мешунидагӣ шудем. Ин имкон дод, ки аз таҷрибаи ҳар коммунист падидаҳои беҳтарину барои районамон мақбулро бигирем, вале дар айни замон диққатро ба масъалаҳои ҳалталаб ҷалб намоем. Ҳафтае ду маротиба инструкторон ҳатман дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ кор карда, сипас ҳисобот медиҳанд, ки ба котиби ташкилоти партиявӣ, коллективи меҳнатӣ дар ҳалли кадом масъалаҳо кӯмак расондаанд. Мувофиқи графики муқарраршуда, ҳар ҳафта дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ рӯзи комитети районии партия гузаронида мешавад. Ҳар он рӯз коркунони масъул барои расонидани кӯмаки амалӣ, гузаронидани таҳсили фаъолон ба маҳалҳо мераванд. Хусусияти фарққунандаи чунин рӯз ҳамин аст, ки ҳангоми ҷамъбаст намудани он аъзоёни коллективи меҳнатӣ, нафақахӯрон, соҳибхоназанон даъват карда, аз корҳои баҷоовардаи комитети партиявии район, бюрои он оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ воқиф гардонда мешаванд.

Талаб аз коркунони аппарат зиёд шуд. Масъала ба таври зайл гузошта мешавад: «Аввал омӯз, кӯмак расон, сипас талаб бикун». Миқдори ахбороти аз маҳалҳо талаб кардашаванда кам гардид, тартибу мӯҳлати аниқи машваратҳо, тадбирҳои ташкилотҳои ҷамъиятӣ тасдиқ карда, барои кори пурсамари индивидуалӣ дар маҳалҳо шароит фароҳам оварда шуд. Ҳозир ба ташкилотҳои партиявӣ аз хусуси кори ба ҷо овардашуда ҳисоботи муфассал навиштан ҳоҷат нест. Аз ҳама чизи асосӣ, ки мо онҳоро

ба он ҳидоят мекунем, иҷрои мулоҳизаҳои танқидии коммунистон мебошад. Мекӯшем, ки ягон таклифи муфид аз мадди назар дур намонад.

Соҳаи аз ҳама масъулиятноки бозсозӣ сиёсати оид ба кадрҳо мебошад. Бояд эътироф кард, ки пештар асосан ба масъалаи ҷобаҷогузории кадрҳо диққат дода мешуду тайёр ва тарбия намудани онҳо кори дуюмдараҷа, баъзан нолозим ҳисоб меёфт. Ҳозир муносибат дигар аст. Аз маркази республикаву вилоят дур будани район, проблемаи ҷиддии манзил ҷалб намудани мутахассисони ҷавонро душвор мегардонанд. Бинобар ин вазифа ба миён гузоштем, ки кадрҳоро аз ҷумлаи мутахассисони район тарбия намоем. Дар назди комитети районии партия аз моҳи январи соли ҷорӣ мактаби тайёр намудани кадрҳои роҳбарикунанда амал мекунад. Мақсади он ба шунавандагон додани донишҳои назариявӣ ва малакаҳои амалии ташкилу идоракунии истеҳсолот, омӯзондани усули кор дар шароити нави хоҷагидорӣ, пайдо кунонидани қобилияти пурсамар ва ба таври комплексӣ ҳал кардани чи масъалаҳои иқтисодӣ ва чи иҷтимоии тараққиёти корхона, ташкилот ва муассиса, парваридани камолоти сиёсӣ мебошад. Мӯҳлати таълим дар курсҳо шаш моҳ аст. Ҳозир шунавандагони дар сохтмон, саноат, савдо ва нақлиёт коркунанда таълим мегиранд. Машғулиятҳоро роҳбарони коллективҳои пешқадами истеҳсолӣ, иқтисодчиёни баландихтисос, котибон, мудирони шӯъбаҳои комитети партиявии район мегузаронанд. Ҳатталимкон даъват намудани роҳбарони ташкилотҳои вилоятӣ, лекторони комитети вилоятии партияро пешбинӣ мекунем.

Ғайр аз ин дар комитети партиявии район студентон, хатмкунандагони мактабҳои маълумоти умумӣ, мутахассисони хоҷагии халқ — сокинони райони Совет, ки бо сабабҳои гуногун берун аз ҳудуди он рафтаанд, ба ҳисоб гирифта шудаанд. Дар мавриди зарурат ин қабил мутахассисонро барои кор дар район даъват менамоем. Котиби комитети партиявии совхози «Совет-1» Ё. Абдусамадов, ки пештар дар районии Ленинград кор мекард ва директори совхози наваташкили «Сартез» Б. Бозоров, ки дар шаҳри Душанбе кор мекард, маҳз бо ҳамин роҳ хоста гирифта шуданд.

Муҳокимаи номзадии роҳбари оянда ва интихоби ӯ дар маҷлиси коллективи меҳнатӣ дар амалия ҷорӣ шуда истодааст. Масалан, дар мактаби № 1 бо аксарияти овозҳо С. Раҷабалиев, дар мактаби № 11 Н. Хоҷаев директор, А. Абиров бошад, сардори участкаи истифодаи роҳи № 55 интихоб гардиданд.

2. Дар ташкилотҳои партиявӣ муҳити ошкорбаёнӣ, танқиду худтанқид пойдор мегардад. Вале бояд иқрор шуд, ки на дар ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ошкорбаёниро ҳамчун воситаи ошкору рафъ ва пешгирӣ намудани саҳву хатоҳо мепазиранд. Бисьёр вақт ҷои ошкорбаёниро таъбирҳои авомфиребонаи душворию камбудиҳои ҷудогона мегиред, баъзан дар баромадҳо дар маҷлисҳо бештар рӯҳияи тайёрхӯрӣ зоҳир мегардад. Ба қарибӣ ман дар маҷлиси коллективи меҳнатии «Ремстройпрорабство» ширкат варзидам. Маҷлис хеле пурҷӯшу хурӯш гузашт, дар он сухан аз хусуси гузаштан ба системаи нави додани ҳаққи меҳнат, проблемаҳои сари вақт фиристодани масолеҳи бинокорӣ рафт. Ба ман, ҳамчун котиби комитети партиявии район, дар бораи пешомадҳои тараққиёти районамон бисьёр саволҳо доданд. Яке аз коргарон талаб кард: «Барои мо осиёби электрӣ созед». Фаҳмондам, ки сохтмони заводи нон ба нақша гирифта шудааст ва аҳолӣ бо нону бӯлка ба қадри кофӣ таъмин хоҳад гардид. Вале ӯ «бисозед» гӯён боисрор талаб мекард. Таклиф намудам, ки бо якҷоягии ҳамсояҳояш осиёби обӣ созад, алалхусус ки аҳолӣ дар чунин сохтмон таҷрибаи кофӣ дорад. Таклифи маро қабул накарданд.

Мутаассифона, «бидиҳед», «бисозед», «ташкил бикунед» гуфтанҳо ҳодисаи ягона нест. Бепарвоӣ дар солҳои карахтӣ дар тамоми гурӯҳҳои иҷтимоӣ реша давондааст. Бисьёр меҳнаткашон ҳоло ҳам ба маънои сиёсиаш на мавқеи фаъолона, балки тайёрхӯриро ишғол менамоянд, интизор мешаванд, ки ҳама корро «дар боло» ба ҷои онҳо мекунанд, аз рӯи принципи «моро тела доданд — мо афтидем, моро бардоштанд — мо рост истодаем». Росташ, ҳозир шумораи торафт бештари одамон мефаҳманд, ки бефаъолӣ душмани бозсозӣ ва прогресс аст.

3. Ҳозир, ки қарорҳои Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ гарму ҷӯшон муҳокима ва роҳҳои мушаххаси иҷрои онҳо муайян карда мешаванд, аз коммунистон дар бобати такомулоти тарзу усулҳои кори комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ таклифҳои бисьёр меоянд. Ман ҳам мехостам баъзе мулоҳизаҳоямро баён намоям, ки ба назарам онҳо ба фаъол гардидани коммунистон, баланд шудани обрӯю эътибори ташкилотҳои партиявӣ мусоидат мекунанд.

Аллакай, метавон гуфт, чунин ҳодиса маъмул гардидааст, ки коммунистро бо камоли эҳтиром ба нафақа гусел мекунему ӯро ҳамчун ҷанговари фаъоли партия аз даст медиҳем. Албатта, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявие, ки коммунистони нафақахӯр дар ҳисоби онҳо мебошанд, онҳоро ба маҷлисҳои партиявӣ даъват менамоянд, нафақахӯрон мунтазам ҳаққи аъзогӣ месупоранд, вале оё ин барои давраи ҳозираи барои ҳаёти мамлакат масъулиятноктарин кифоя аст? Охир маҳз ветеранҳо бояд аввалин ёрдамчиёни партия ва комсомол дар тарбияи ҷавонон, тарғиботчиёни бозсозӣ дар байни аҳолӣ бошанд. Ба тариқи таҷриба дар заминаи совхози «Совет-1» мо танҳо барои нафақахӯрон (қатъи назар аз партиявият) мактаби сиёсӣ ташкил намудем ва бояд гуфт, ки ин ҷо машғулиятҳо чунон фаъолона мегузаранд, ки ҳар кадом мактаби намунавӣ ҳасад бурда метавонад. Ҳангоми тайёрӣ ба пленуми комитети партиявии район дар бораи кори бюро оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ маҳз шунавандагони ҳамин мактаб барои такмили фаъолияти комитети партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ як қатор таклифҳои пурқимат пешниҳод намуданд.

Ҳозир кас давраи гузаштаи бозсозиро таҳлил намуда, бе хулосае меояд, ки чизи кӯҳна бе муқобилат аз байн намеравад ва чизи нав ба зудию осонӣ пойдор намегардад. Вале ба мо касе нони бемеҳнатро ваъда надодаасту намедиҳад. Баръакс, партия огоҳ мекунад, ки шаклпарастӣ, бепарвоӣ, бюрократизм чуқур реша давондаанд ва барои решакан намудани онҳо ҷидду ҷаҳди зиёде лозим аст.

## А. ИСКАНДАРОВ, котиби якуми комитети партиявии районии Ванҷ

1. Дар кори аппарати комитети партиявии район, фаъолони интихобӣ гардиши қатъӣ ба сӯи эҳтиёҷоту талаботи одамон ба амал омада истодааст. Бояд эътироф кард, ки бисьёр масъалаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии район солҳои зиёд ҳал карда намешудаанд ва бо чунин аҳвол муросо мекарданд. Фикри одамонро донистану маслиҳат намудан ғоят муҳим буд, ки чӣ сон проблемаҳои бамиён омадаро дар навбати аввал ҳал карда, асосан ба кадом масъалаҳо диққат дода шавад. Мо мулоқоти аъзоёни бюрои комитети партиявии районро бо сокинон бевосита дар маҳалҳо, қишлоқҳо, бо онҳо ошкоро гуфтугӯ ва мубодилаи афкор намуданро таҷриба мекардагӣ шудем.

Дар рафти чунин мулоқотҳо захираю имкониятҳои худ бо диққат таҳлил, андозаи кӯмаки зарурии ташкилотҳои районию вилоятӣ муайян карда мешаванд. Дар пеши назари кас усули сохтмони халқии ҳашар эҳё мегардад. Аҳолии қишлоқи Гишхун дар давоми якчанд моҳ, метавон гуфт, проблемаи деринаи худро ҳал намуд — тавассути ҳашар пули оҳанубетонии намунавӣ сохт. Дар совхозҳои «Россия» ва «Язғулом» молхонаҳои нави намунавӣ сохта шудаанд. Дар территорияи ҳар Совети қишлоқ ҳаммом сохта мешавад, дар як қатор қишлоқҳо магазин, дар мактабҳо бошад, иморатҳои иловагӣ сохта шудаанд. Дар район сохтмони ду мактаби ибтидоӣ дар арафаи анҷомьёбӣ буда, стадион сохта мешавад. Ва дар ҳар кадоми ин сохтмонҳо худи сокинони район фаъолона иштирок менамоянд.

Дар комплекси агросаноатӣ низ муваффақиятҳои назаррас ба даст омадаанд. Дар 10 соли охир бори аввал плани гӯштсупорӣ иҷро гардид. Маҳсулнокии чорвои ҷамъиятӣ ва ҳосили зироатҳо афзуд. Заминҳои нав бо суръати тез кораму обшор карда мешаванд.

Комитети партиявии район роҳҳои навсозии шаклу усулҳои кори тарбияи идеявӣ ва ташкилиро ҷустуҷӯ дорад. Ба муқобили қалин барин зуҳуроти манфӣ фаъолона мубориза бурда мешавад. Ҳозир ба чунин одати зарарноки замони гузашта амалан хотима дода шудааст.

Моҳи феврали соли ҷорӣ дар комитети партиявии район бо кӯҳансолон ва рӯҳониёни ба қайд гирифташуда мулоқот баргузор гардид. Зимнан, тартиби гузаронидани тӯйҳо, дафн ва харҷи оқилонаи маросимҳои мазкурро худи онҳо муайян карданд. Газетаи районии «Ватан», ки дар саҳифаҳои он дар ин мавзӯъ бисьёр хабару мақолаҳо чоп мегарданд, ба васеъ ҷорӣ шудани расму оинҳои нав мусоидат менамояд. Дар район оиди хариди гиёҳҳои шифобахш ва нонпазӣ се кооператив барпо карда шудааст ва онҳо бомуваффақият кор мекунанд. Зимнан, ба кооперативи «Ганҷ» аз Москва, Тошкент, Ижевск ва дигар шаҳрҳо бисьёр мактубҳо навишта хоҳиш мекунанд, ки атои табиати Помирро бо пули нақд фиристанд. Маълум мешавад, ки ин навъи адои хизмат пешомади калон дошта, барои одамон ғоят зарур будааст.

Ба назари ман, бозсозӣ дар меҳнаткашони район ҳисси хӯҷаин буданро бедор намуда, ба инкишофи эҷодкорию ташаббуси онҳо мусоидат менамояд. Хулласи калом, муҳит дар район хеле тозаву солим гардид.

2. Бояд гуфт, ки баъзе роҳбарон аз усулҳои пештараи кор суст даст кашида, усулҳои навро бо машаққат пазируфта, аз рӯи дастуруламалҳои кӯҳнашуда кор мебаранд. Худи мо низ дар комитети партиявии район баъзан ба ҷои органҳои советию хоҷагӣ кор мекунем. Анъанаҳои замони гузашта ҷонсахтанд ва одамон аз рӯи ҳар кадом масъалаи хоҷагӣ на ба органу ташкилотҳои дахлдор, балки ба комитети партиявии район муроҷиат менамоянд. Бинобар ин комитети партиявии район вазифаашро дар он мебинад, ки обрӯю эътибори Советҳои маҳаллиро баланд бардошта, ба муҳайё сохтани вазъияти сахтгирии мутақобила дар коллективҳои меҳнатӣ мусоидат намояд, комитети партиявиро бошад, ба штаби роҳбарии сиёсӣ ба бозсозӣ табдил диҳад.

Яке аз масъалаҳои ҳалталаб дар районии мо ба роҳбарони колективҳои меҳнатӣ, ки бисьёр ҷавонон ҳастанд, омӯхтани илми идоракунӣ, маҳорати дар шароити нави хоҷагидорӣ кор карда тавонистан мебошад.

Ба бозсозӣ ҳамин чиз ҳам монеъ мегардад, ки на ҳама моҳияту мақсад ва талаботи онро пурра фаҳмидаанд, ҳанӯз ба фаҳми ҳар кас комилан нарасидааст, ки бозсозиро дар навбати аввал аз худ оғоз бояд кард.

Ба бозсозӣ усулҳои бюрократонаи кори органу ташкилотҳои болоӣ низ халал мерасонанд. Бисьёр вазорату идораҳо ба ҷои масъалаҳо ҳал кардан аслан бо навиштани мактубу ҷавобҳои хушку холӣ машғул мешаванд. Масалан, масъалаҳои бо телефон таъмин намудани район, сохтмони хонаи

алоқа, хонаи маданиятро мо дар ҳамаи ташкилотҳое бардоштем, ки ҳалли масъалаҳои номбурда ба онҳо вобаста аст, вале то ҳол онҳо ҳал карда нашудаанд.

Дар кори аппарати комитети партиявии район ҳанӯз коғазбозию шаклпарастӣ барҳам нахӯрдааст. Ҳарчанд ки коғазфиристонию коғазгирӣ, миқдори маҷлису машваратҳо кам шудааст, мо алҳол аз хусуси он бештар гап мезанему барои ноил шудан ба натиҷаҳои дилхоҳ аз чунин дигарсозиҳо ҷидду ҷаҳд намекунем.

3. Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ моро барои фаъолона ҷустани роҳҳои барҳам задани механизми мамониат ҳидоят намуд. Унсурҳои ин механизми бадномшуда қариб ба ҳама хосанд. Бозсозии шуури худ бағоят душвор, хусусан ба процесси бозсозии шуури дигар тасир расондан мураккаб аст. Мехостам таклиф намоям, ки дар ҳамаи зинаҳои кори партиявӣ гузаронидани ҳар гуна таҷриба ҷорӣ карда шавад, то ки кор хусусияти эҷодӣ ва ҷӯяндагӣ дошта бошад. Ба фикрам, ин барои ҳарчи зудтар бартараф намудани монеаи байни усулҳои фармонфармоию маъмурӣ ва усулҳои иқтисодии роҳбарӣ кӯмак мерасонад.

КМ Партияи Коммунистӣ, комитетҳои партиявии вилоятӣ бояд мулоҳиза намоянд, ки чи сон ҳарчи зудтар ҳамаи чизҳои пешқадам, пурқимату муфидро дар мисоли таҷрибаи кори як комитети районии партия дастраси дигар комитетҳои партиявӣ гардонанд. Барои фильму китобҳо дар бораи комитетҳои партиявӣ ва коркунони онҳо, хусусан дар бораи онҳое, ки саркорони бозсозӣ меноманд, супориши иҷтимоӣ додан зарур аст.

## А. ҲИСОМИДДИНОВ,
### котиби якуми комитети партиявии шаҳри Исфара

Ҳозир кас материалҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявиро таҳлил намуда, чуқуртар дарк менамояд, ки бе ҳамаҷониба фаъол гардондани омили инсонӣ, минбаъд ҳам инкишоф додани демократияи социалистӣ иҷрои нақшаи муайяншуда, куллан рӯ овардан ба тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, барҳам задани ҳамаи он чизе, ки ба пешравӣ халал мерасонад, маҳол аст. Ин ҳамон фишангест, ки имкон медиҳад ба бозсозӣ қувваи ҳалкунанда — оммаи васеи меҳнаткашон ҳамроҳ карда шавад. Дар назди ҳар кадоми мо замони дигаргунсозиҳои революционӣ имкониятҳои нав ба нав муҳайё месозад ва самаранок ба амал баровардани онҳо ба андозаи калон ба маҳорати инерцияи худро барҳам задани мо, ба майли мо барои даст кашидан аз усулҳои кӯҳнаи кор, аз қолабҳои кӯҳнаи муносибату тафаккур вобаста аст.

Комитети шаҳрии партия дар навбати аввал шаклу усулҳои фаъолияти худро куллан таҷдиди назар кард. Тартиби нави кори аппарати комитети партиявии шаҳр тасдиқ карда шуд. Ба ташаккули рӯзномаи маҷлисҳои бюро сахтгирона муносибат менамоем, миқдори масъалаҳои ба муҳокима пешниҳодшавандаро кам кардем. Адади коғаз камтар гардида, амалияи тадбирҳои шаҳрӣ ба низом дароварда шуд. Ин бошад, дар навбати худ, ба коркунони аппарати комитети партиявии шаҳр имкон дод, ки ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ зуд-зуд рафта истанд. Мекӯшем, ки коркунони аппарат бештар аз нисфи вақти корашонро дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ гузаронда, қисми зиёди коллективҳои меҳнатиро бо диққати худ фаро гиранд.

Ба тайёр намудани материалҳои пленуму маҷлисҳои бюро аъзоёни органҳои интихобӣ, фаъолони партиявӣ, мутахассисони хоҷагии халқ зуд-зуд ҷалб карда мешаванд. Ин имкон медиҳад, ки проблемаҳо муфассалтар омӯхта, роҳҳои самараноку муҳимтари ҳалли онҳо муайян карда шаванд. 8—10 рӯз пеш аз сершавии пленум дар саҳифаҳои газетаи «Коммунисти Исфара» чоп кардани матни пурраи маърӯза маъмул гашт. Дар оғози пленум иштирокчиёнро воқиф мегардонем, ки аз коммунистону бепартиявиён баъди дар матбуот чоп шудани маърӯза чӣ гуна таклифу эродҳо омаданд.

Мо дигаргунсозии оғозьёфтаро вусъату инкишоф дода, мекӯшем масъулияти коммунистонро барои вазъи корҳо ҳарҷониба афзун гардонем, ки ба ин бояд шунидани ҳисоботи шахсии онҳо мусоидат намояд. Вақтҳои охир дар маҷлисҳои бюрои комитети партиявии шаҳр ҳисоботи 19 нафар аъзоёни КПСС шунида шуд, 9 нафар коммунистони роҳбар дар пленумҳои комитети партиявии шаҳр, 1212 нафар аъзоёни КПСС дар маҷлисҳои партиявӣ ҳисобот доданд. Бо ҳар дуюмин коммунист сӯҳбат гузаронида шуд.

Ошкоро тасдиқ намудани тавсифномаҳо барои коммунистон маъмул гардид. Инъикоси объективонаи фазилатҳои мусбию манфии аъзои КПСС, муносибати ӯ ба вазифаи хизматӣ ва супоришҳои ҷамъиятӣ ба ҳар гирандаи тавсифнома кӯмак мерасонад, ки ба амалиёташ танқидан баҳо дода, хулосаҳои зарурӣ барорад ва аз саҳву хатоҳои эҳтимолӣ фориғ гардад.

Дар назди коммунистони роҳбари коллективҳои меҳнатӣ талабҳои махсус гузошта шудаанд. Дар бораи роҳбар одамон аз рӯи қобилияти масъалаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодиро бо камоли кордонӣ, навоварона ҳал намуда, дархосту эҳтиёҷоти

одамонро қонеъ гардонда тавонистани вай ҳукм мекунанд. Мо ҳангоми ташкили захираи кадрҳо ин фазилатҳоро ба инобат мегирем, ҳар як номзад пешакӣ дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ муҳокима карда мешавад. Демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ торафт пурратар зоҳир мегардад. Масалан, 26 нафар роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ, зиёда аз 370 нафар роҳбарони звеноҳи миёна бо роҳи демократӣ интихоб карда шуданд. Бояд қайд кард, ки дар шароити нави хоҷагидорӣ сафҳои кадрҳои роҳбарикунанда беш аз пеш аз ҳисоби ҷавонон пур карда мешаванд. Ҳозир дар системаи агросаноат синни ҳар чорумин роҳбар, дар байни роҳбарони нақлиёт, саноат, сохтмон бошад, синни ҳар дуюминаш аз 40 сол камтар аст.

Дар мубориза барои бозсозӣ, суръатафзой ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ звеноҳи асосӣ мебошанд. Бисьёре аз онҳо, аз қабили ташкилотҳои партиявии колхози ба номи Куйбышев, колоннаи махсуси сайёрии механиконидашудаи № 4, заводи рангҳои минералӣ бо камоли кордонию ҳадафмандона амал намуда, бо вазъи корҳои коллективҳо самаранок таъсир мерасонанд. Дар айни замон ҳанӯз на дар ҳама ҷо муносибати созишкорона ба зуҳуроти манфӣ, бепарвой барҳам зада, муҳити сахтгирию серталабӣ ба вуҷуд оварда шудааст. Аз ин хусус, аз ҷумла, ҳамин далел гувоҳӣ медиҳад, ки бюрои комитети партиявии шаҳр соли гузашта аз рӯи 20 делои шахсӣ қарори ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ҳамчун қарори муросокорона бекор карда, 15 касро аз партия хориҷ намуд.

Дар рафти муҳокимаи ҳисоботи комитетҳои партиявӣ ва бюроҳои партиявӣ дар бораи роҳбарӣ ба бозсозӣ коммунистон оиди баланд бардоштани қобилияти размоварона ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қариб 150 таклиф пешниҳод карданд. Иҷрои онҳо таҳти назорат гирифта шудааст. Аз хусуси татбиқ гардидани таклифҳояшон коммунистон мунтазам воқиф гардонда мешаванд, худи онҳо низ дар татбиқи нақшаи муайяншуда фаъолона ширкат меварзанд.

Шарти ҳатмии инкишофи демократия ошкорбаёнӣ мебошад. Ҳозир мо фикрамонро ошкоро баён мекунем: муваффақиятро — муваффақият, камбудиро — камбудӣ, саҳву хаторо — саҳву хато мегӯем. Демократиконии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятӣ масъалаи назоратро ба кори органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, аз ҷумла масъалаи назорат аз поёнро низ ба тарзи нав мегузорад. Ба вусъати он ҳамин чиз мусоидат менамояд, ки худи ҳамин сол мулоқотҳои аъзоёни бюрои комитети шаҳрии партия бо сокинони ҳамаи Советҳои қишлоқ ва як қатор Советҳои посёлкавӣ гузаронида шуданд. Коркунони органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ дар мулоқотҳои паси «мизи мудаввар», маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ фаъолона иштирок мекунанд.

Дар баробари ин дар одамон дарки ҳамин чизро мепарварем, ки ошкорбаёнӣ маънои озодии амалиёти авомфиребонро надошта, вай бояд ба минбаъд солим гардондани муҳити ҷамъиятӣ хизмат кунад, барои рафъи ҳамаи он чи, ки ба пешравиамон халал мерасонад, кӯмак намояд.

---

# КОРИ ДОРОИ АҲАМИЯТИ ДАВЛАТӢ

*Ба муносибати барӯйхатгирии умумииттифоқии аҳолии соли 1989*

**И. КАРИМОВ,**
*раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика*

**БЮРОИ СИЁСИИ КМ КПСС ХЕЛЕ ТАҒЙИР ЁФТАНИ ШУМОРА, ҲАЙАТ ВА ҶОЙГИРШАВИИ ТЕРРИТОРИЯВИИ АҲОЛИРО БА НАЗАР ГИРИФТА, СОЛИ 1989 ГУЗАРОНДАНИ БАРӮЙХАТГИРИИ НАВБАТИИ УМУМИИТТИФОҚИИ АҲОЛИРО БА МАҚСАД МУВОФИҚ ДОНИСТ.**

## I.

ДАР ҷамъияти социалистӣ ҳама кор бахри инсон ва бахри беҳбудии ӯ карда мешавад. Дар айни ҳол ҳамаи он чи ки карда шудаасту карда мешавад, ҳамаи он чи ки мо ба даст овардаем, самараи меҳнати одамони советӣ аст. Мардум, аҳолӣ қувваи асосии истеҳсолкунандаи ҷамъият мебошад ва тараққиёти иҷтимоӣ ба манфиати аҳолӣ ба амал бароварда мешавад. Бинобар ин маълумот дар бораи аҳолӣ, дар бораи шумора, ҳайат, ҷойгиршавӣ ва қонунҳои афзоиши он барои хоҷагии халқ басо муҳим буда, аҳамияти сиёсӣ ва илмӣ дорад.

Дар шароити ҳозираи вусъат ёфтани бозсозӣ, демократиконии торафт васеи ҷамъият, фаъолшавии омили инсонӣ дар ҳама соҳаҳои ҳаёти иқтисодӣ ва иҷтимоии мамлакат аҳамияти барӯйхатгирӣ чун манбаи асосии маълумот дар бораи аҳолӣ хеле меафзояд. «Мо, — гуфт М. С. Горбачёв дар Пленуми январии (с. 1987) ҚМ КПСС, — мехоҳем, ки мамлакатамонро ба намунаи давлати ба дараҷаи олӣ тараққиёфта, ба ҷамъияти дорои иқтисодиёти пешқадамтарин, демократияи васеътарин, хулқу атвори инсондӯсттарин ва олитарине табдил

диҳем, ки дар он меҳнаткаш худро хӯҷаини комилҳуқуқ ҳис карда, аз ҳамаи неъматҳои маданияти моддию маънавӣ истифода бурда тавонад, оиндаи фарзандонаш боэътимод бошад, дар он барои ҳаёти пурҷӯшу гуворо ва пурмазмун тамоми имкониятҳоро дошта бошад». Ҳар яки мо — иштирокчиёни сохтмони ин ҷамъият — бояд қонуниятҳои тараққиёти он, аз ҷумла қонуниятҳои рушди аҳолӣ — он чизи томеро, ки ҳамаи мо ҷузъи он ҳастем, равшану возеҳ бидонем.

Барӯйхатгирӣ нишон хоҳад дод, ки аҳолиамон чӣ гуна аст, вай аз кӣ иборат мебошад, чӣ тавр тағьир меёбад. «Барои ҷамъият, — навишта буд Л. Н. Толстой дар бораи барӯйхатгирии аҳолии Москва дар соли 1882, ки дар он ширкат варзида буд, — нафъу аҳамияти барӯйхатгирӣ дар он аст, ки вай оинае медиҳад, ки ба он тамоми ҷамъият ва ҳар яки мо хоҳу нохоҳ менигарад».

Маълумотҳои барӯйхатгирӣ дар бораи шумора ва ҳайати аҳолӣ барои тартиб додани плани тараққиёти иҷтимоӣ ва иқтисодӣ аҳамияти аввалиндараҷа доранд. Ҳангоми тартиб додани планҳои баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии моддӣ ва маданини аҳолӣ, азхудкунии ноҳияҳои нав на фақат андозаи сарватҳои табиии мамлакатамон, на танҳо иқтидорҳои истеҳсолии саноат ва неруи ҳосилдиҳии заминҳо, балки ресурсҳои мардумро низ донистан зарур аст.

Бояд донист, ки аҳолӣ чи тавр ҷойгир шудааст, қувваи коргарӣ дар куҷо барзиёду дар куҷо намерасад, дар куҷо ва чандто магазин, ошхона, беморхона, хонаи истироҳат, ҳаммому ҷомашӯйхона сохтан зарур аст. Барои баплангирии истеҳсоли матоъ, либосу пойафзол, сохтмони боғчаю яслиҳои бачагона ва дигар муассисаҳо дар бораи шумора ва ҳайати аҳолӣ аз рӯи ҷинс ва синну сол маълумот доштан лозим. Барои сохтмони донишкадаҳо, баплангирии тайёркунии муаллимон, сохтмони клубу театрҳо, нашри китобҳо бояд маълумотҳои доир ба синну сол ва дараҷаи маълумоти аҳолӣ дошт. Ҳайати миллии аҳолӣ, шумораи одамонеро, ки ба забони чандин халқҳои СССР ҳарф зада метавонанд, надониста, нашри китобу газетаҳоро ба забонҳои миллӣ ба роҳ мондан, мактабҳои миллӣ кушодан, процесси инкишоф ва ба ҳам наздикшавии миллату халқиятҳоро омӯхтан имконнопазир аст.

Барои ба план гирифтани омодасозии мутахассисон ва тақсимоти ресурсҳои меҳнатӣ мувофиқи талаботи хоҷагии халқ, баплангирии кори омӯзишгоҳои касбҳои техникӣ, курсҳои такмили ихтисос ахборот дар бораи касбу ҳунари аҳолӣ зарур. Барои иҷрои Программаи озуқаворӣ маълумотҳои демографӣ аҳамияти бузург доранд, баплангирии сохтмони манзил бошад, бидуни маълумот дар бораи шумора ва структураи оилаҳо ва шароити манзили онҳо имкон надорад.

Ба ҳамин тариқ, маълумот дар бораи аҳолӣ аз ҷумлаи нишондиҳандаҳои муҳими статистикиест, ки барои баплангирии хоҷагии халқ заруранд. Ҳар кадом фасли план — сухан хоҳ аз плани умумидавлатӣ ва ё республикавӣ равад, хоҳ аз тараққиёти минбаъдаи кишвар, вилоят, район ё шаҳр — ба андозае ба маълумотҳои доир ба аҳолӣ асос меёбад.

Барӯйхатгирии аҳолӣ барои дарки илмии воқеият ва қонуниятҳои афзоиши аҳолӣ аҳамияти калон дорад. Мо медонем, ки чанд кас таваллуд меёбаду чанд кас мемирад. Вале фақат якҷоя бо маълумотҳои барӯйхатгирӣ хусусиятҳои тавлид ва фавтро дар гурӯҳҳои мухталифи аҳолӣ басо равшан муайян кардан мумкин аст. Донистани ин қонуниятҳо имкон медиҳад афзоиши аҳолӣ дар солҳои оянда пешбинӣ карда шавад. Барӯйхатгирӣ инчунин вазъияти ҳозираи оиларо инъикос намуда, барои муайян кардани ояндаи тараққиёти он имконият медиҳад.

Барӯйхатгирии умумиттифоқии навбатии аҳолӣ имкон медиҳад тағьироте, ки дар ҳайати аҳолии мамлакат дар тӯли даҳ соли баъди барӯйхатгирии пешина ба амал омадааст, мушоҳида карда шавад. Ма-

териалҳои он барои тартиб додани планҳои тараққиёти иқтисодию иҷтимоӣ барои панҷсолаи ёздаҳум ва давраи боз ҳам дарозтар асос шуда хизмат хоҳанд кард. Онҳо имкон медиҳанд гурӯҳҳои аҳолии мӯҳтоҷи ғамхории ҷамъият ҷудо карда шаванд ва нишон медиҳанд, ки дар куҷо ҳанӯз аҳволи корҳо бад аст.

Вазъияти демографӣ дар мамлакатамон ҳамоно мураккаб мебошад. Дар бисьёр ноҳияҳо дараҷан таваллуд хеле паст ва дар сурати муддати дароз давом кардани чунин аҳвол афзоиши мӯътадили аҳолӣ таъмин нашуданаш мумкин. Материалҳои барӯйхатгирӣ ҳам бевосита ва ҳам ба сифати асоси таҳқиқи демократӣ барои аниқ ва чуқур омӯхтани омилҳои афзоиши аҳолӣ дар минтақаҳои алоҳидаи мамлакат хизмат хоҳанд кард.

Вазъияти ҳозираи саломатии одамон ва дараҷаи фавт, ки назар ба як қатор мамлакатҳои хориҷа ҳанӯз баландтар аст, моро ба ташвиш наандохта наметавонад. Материалҳои барӯйхатгирӣ кӯмак мерасонанд, ки маҳалҳо ва гурӯҳҳои аҳолие муқаррар карда шаванд, ки ба диққати нигаҳдории тандурустӣ эҳтиёҷ доранд. Аҳли ҷамъият аз ноустувории қисми оилаҳо, махсусан оилаҳои ҷавон, дар ташвиш аст. Натиҷаҳои барӯйхатгирӣ нишон медиҳанд, ки дар мамлакатамон чӣ қадар оилаҳои ҷавон ҳастанд, ҳайати иҷтимоию демографӣ ва шароити манзили онҳо чи гуна аст. Ин бошад, барои муайян кардани он кӯмак мекунад, ки ба онҳо ҷамъият бояд чи гуна мадад расонад.

Дар қарорҳои съезди XXVII КПСС дар баробари мақсади то соли 2000-ум баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии ҳамаи табақаҳо ва гурӯҳҳои иҷтимоии аҳолӣ вазифаи дар соҳаи меҳнат ва шароити зисти одамон ба амал овардани дигаргуниҳои калон гузошта, сиёсати демографӣ ҳамчун қисми муҳимтарини сиёсати иҷтимоии давлат дониста шудааст. Вай бояд хусусиятҳои ноҳияҳои мухталифи мамлакатро пурратар ба ҳисоб гирифта, ба тарафт зиёд шудани умри одамон ва фаъолияти меҳнатии онҳо, ба пойдоргардии оила, муҳайё шудани шароити беҳтари тарбияи насли наврас, дар баробари тарбияи фарзанд дар фаъолияти меҳнатию ҷамъиятӣ фаъолона иштирок кардани занон ҳаматарафа мусоидат кунад. Натиҷаҳои барӯйхатгирӣ мадад мерасонанд, ки самарабахшии тадбирҳои сиёсати демографӣ ва роҳҳои такомули он муайян карда шаванд.

Бино ба ҳисоби Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида, дар мобайни соли 1987 аҳолии рӯи Замин ба 5 миллиард нафар расид. Асоси ин ҳисобро маълумотҳои барӯйхатгирии аҳолӣ ташкил намуд, ки ҳоло дар аксарияти мамлакатҳои ҷаҳон мунтазам гузаронида мешавад.

## 2.

Ягон давлат бидуни ҳисоби аҳолӣ илоҷ надорад. Ҳисоб кардани одамон аз қадимулайём оғоз ёфтааст. Дар Хитой баҳисобгирии аҳолӣ беш аз чаҳор ҳазор сол қабл аз ин гузаронда мешуд. Маълум аст, ки яке аз ин баҳисобгириҳо дар замони сулолаи қадими Ся ҳанӯз дар соли 2238-уми то эраи мо барпо гардидааст. Дар Юнони қадим баҳисобгирии аҳолӣ ценз номида мешуд. Гражданинҳои Юнон, ки онҳоро одамони вазифадор — цензорҳо ба рӯйхат мегирифтанд, ӯҳдадор буданд ҷавобҳои худро бо савганд тасдиқ кунанд. Баҳисобгирӣ асосан барои муайян кардани он гузаронда мешуд, ки чи қадар одамон андоз дода метавонанд, муқаррар намудани шумораи мардоне, ки ба хизмати ҳарбӣ кор меоянд.

Дар Русь баҳисобгирии одамон ҳанӯз дар замонҳои тохтутози тоторҳо оғоз ёфта буд. Баҳисобгирӣ он вақт аз рӯи хоҷагиҳо гузаронда мешуд: барои боҷгирӣ хонаҳои онҳо ба ҳисоб гирифта мешуданд. Дертар, дар асрҳои XIV—XVI, натиҷаҳои баҳисобгирӣ дар «дафтарҳои ан-

доз» ном китобҳо навишта мешуданд. Дар асри XVII воҳиди андозгирӣ хоҷагӣ (ҳавлӣ) шуд, баҳисобгирии аҳолиро бошад, барӯйхатгирии ҳавлӣ ба ҳавлӣ меномидагӣ шуданд. Моҳи ноябри соли 1718 Пётри I указ баровард, ки дар он амр дода шуда буд, ки «аз ҳама рӯйхат гирифта шавад, то ҳақгӯӣ маълумот диҳад, ки ҳар кадом дар кадом деҳа чӣ қадар мард дорад...» Рӯйхатҳои ҳамин тариқ тартибдодашуда фақат баъди се сол ҷамъ оварда, сипас дар тӯли боз се соли дигар тафтиш карда шуда буданд.

Аз ҳамон вақт баҳисобгирии аҳолӣ дар Россия тафтишот номида шуд. Чунин тафтишот дар давоми қариб якуним аср, то барҳам хӯрдани ҳуқуқи крепостной гузаронда мешуд. Дар Россия ҳамагӣ даҳ тафтишот гузашт, охиринаш дар солҳои 1857—1860. Вай якчанд сол давом мекард ва хеле ноаниқ буд, на шумораи ҳақиқии сокинон, балки фақат онҳоеро ба ҳисоб мегирифтанд, ки дар рӯйхати андоздиҳандагон буданд. Помещикон барои пешниҳоди рӯйхатҳо шитоб намекарданд. Чичиковро ба хотир оваред, ки одамони мурдаи дар рӯйхати тафтишоти охирин бударо харида мегирифт.

Баҳисобгирии аҳолӣ дар Европа дар ибтидои асри XIX каму беш мунтазамона шуд. Вале он ҳанӯз барӯйхатгирии ба маънои ҳозирааш набуд: одатан фақат шумораи умумии мардону занон ба ҳисоб гирифта ҳисобкунии аҳолӣ муддати дароз давом мекард ва мақсад аз чунин баҳисобгирӣ ситонидани андоз ва муайяни кардани шумораи мардони калонсол ва хоҷагиҳо буд. Гуфтан кофист, ки синну соли одамон, ки бидуни он ягон барӯйхатгирии замони ҳозира илоҷ надорад, бори аввал, шояд, ҳангоми барӯйхатгирии аҳолии Англия дар соли 1841 ба ҳисоб гирифта шуда бошад.

Нахустин барӯйхатгирие, ки ба принципҳои илмии баҳисобгирии аҳолӣ ҷавоб медод, соли 1846 дар Бельгия таҳти роҳбарии корманди машҳури статистика А. Кетле гузаронда шуд. Вай якрӯза ва ном ба ном буд, яъне на дар бораи умуман хоҷагиҳо, балки дар бораи ҳар як сокин маълумот ҷамъ карда мешуд. Ғайр аз ин, барӯйхатгирии мазкур бори нахуст на онҳоеро, ки дар рӯйхати сокинони ҳар общинаи Бельгия буданд, балки сокинони мавҷудаи онро ба ҳисоб гирифт.

Ба ҳамин тариқ, барӯйхатгирии аҳолӣ ба маънои ҳақиқии ин калима дар Европа ва ШМА, моҳиятан, фақат аз нимаи дуюми асри гузашта оғоз ёфт. Аз он вақт инҷониб вай дар аксарияти мамлакатҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ мутараққӣ дар ҳар даҳ сол, баъзан ҳатто ҳар панҷ сол гузаронида мешавад. Дар мамлакатҳои тараққикунанда барӯйхатгирӣ дертар, баъди озодшавии ин мамлакатҳо аз тобеияти мустамликавӣ сар шуд. Ҳоло дар ҷаҳон амалан ягон мамлакате намондааст, ки дар он барӯйхатгирии аҳолӣ ягон маротиба ҳам нагузашта бошад.

Дар ним асри охир методология ва ташкили барӯйхатгирӣ хеле такмил дода шудааст. Дар бисёр мамлакатҳои Европа усули худқайдкунӣ қабул гардидааст, ки дар сурати он бланкҳои барӯйхатгириро худи сокинон пур мекунанд. Баъзан, масалан, дар ШМА ин бланкҳоро пешакӣ мефиристанд ва баъди пур карда шуданашон тавассути почта мегиранд. Ҳангоми таҳлили маълумотҳои барӯйхатгирӣ техникаи муосири электронӣ истифода бурда мешавад, ки ин барои ба даст овардани маълумотҳои муфассал имкон медиҳад.

Дар Россия баъди бекор кардани ҳуқуқи крепостной барӯйхатгирии аҳолӣ дар шаҳрҳои алоҳида ва ҳатто губернияҳои том гузаронида мешуд. Бисёре аз ин барӯйхатгириҳо «аҳолишуморӣ»-и давлатӣ буданд, ки аз хоназанҳо дар бораи шумораи шахсони дар хонаҳои онҳо ба қайд гирифташуда маълумот ҷамъ мекарданд.

Дертар барӯйхатгирии илман ташкильёфта маъмул шуд. Дар охири асри гузашта ва ибтидои асри ҷорӣ вай мунтазам дар Москва (солҳои 1871, 1882, 1902, 1912), Петербург (солҳои 1862, 1863, 1864, 1869, 1881, 1890, 1900, 1915) ва дигар шаҳрҳо гузаронида шуд. Дар баъзе

губернияҳо (Астрахань — с. 1873, Акмолинск — с. 1877, Псков — с. 1870 ва с. 1887 ва ғайра) сокинони ҳамаи шаҳрҳо ба рӯйхат гирифта мешуданд. Солҳои 1863 ва 1881 аҳолии тамоми губернияи Курляндия, соли 1881 бошад, аҳолии губернияҳои Лифляндия ва Эстляндия ба рӯйхат гирифта шуда буд. Барӯйхатгирии аввалини умумии аҳолии Империяи Россия дар ибтидои соли 1897 гузаронида шуд. Ташаббускори он ҷуғрофияшинос, геолог ва статистикачин маъруф П. П. Семенов-Тян-Шанский буд. Ӯ муддати бисту панҷ сол ба идораҳои дахлдор даву тоз карда, амалдоронро ба зарурати барӯйхатгирии аҳолӣ бовар мекунонид. Дар шароити ҳукумати подшоҳӣ вай хусусияти давлатӣ пайдо кард. Дар маҳалҳо ба кори барӯйхатгирӣ амалдороне роҳбарӣ менамуданд, ки статистикаро намедонистанд ва кори ҳисобчиёнро ба рӯҳониёну полиция месупурданд. Материалҳои барӯйхатгирӣ хеле рӯякӣ таҳлил шуда буданд. Бо вуҷуди ин барӯйхатгирӣ манбаи ягонаи маълумоти эътимодбахш дар бораи шумора ва ҳайати аҳолии Россия дар охири асри XIX буд. В. И. Ленин натиҷаҳои барӯйхатгириро чуқур омӯхта ва таҳлил намуда, онҳоро барои муайян кардани ҳайати синфии аҳолии Россия истифода бурд.

## 3.

Нахустин барӯйхатгирии советии аҳолӣ моҳи августи соли 1920 гузаронида шуд. Вай дар шароити бениҳоят душвори интервенция ва ҷанги гражданӣ, гуруснагию харобӣ мегузашт. Барӯйхатгирӣ фақат 72 фоизи аҳолии мамлакатро фаро гирифт, чунки дар баъзе минтақаҳо амалиёти ҳарбӣ давом мекард. Барои гузарондани барӯйхатгирӣ корманд, воситаҳои зарурӣ, нақлиёт, коғаз намерасид. Барои бартараф кардани ин душвориҳо В. И. Ленин кӯмаки бевосита ва калоне мерасонид. «Барои сохтмони социалистии Республикаи Советӣ, — навишта буд ӯ, — маълумотҳои барӯйхатгирӣ аҳамияти аввалиндараҷа ва роҳбаронае хоҳанд дошт» (Куллиёт, ҷ. 51, саҳ. 339).

Соли 1923 барӯйхатгирии аҳолӣ дар шаҳру посёлкаҳои типи шаҳрӣ якҷоя бо барӯйхатгирии корхонаҳои саноатӣ ва муассисаҳои савдо гузаронда шуд.

Тамоми аҳолии мамлакатро барӯйхатгирии умумииттифоқии аҳолии соли 1926 фаро гирифт. Ҳангоми тайёрӣ ба он статистикҳои барҷастаи советӣ В. Г. Михайловский ва О. А. Квиткин принципҳои илмиеро кор карда баромаданд, ки онҳо асоси ҳам барӯйхатгирии мазкур ва ҳам барӯйхатгириҳои баъдинаи советии аҳолиро ташкил доданд. Барӯйхатгирии соли 1926 на фақат бо методикаи андешидашудан ба даст овардани маълумот, балки бо фаровонии маълумотҳо, алалхусус доир ва ҳайати иҷтимоии аҳолӣ ва оилаҳо фарқ мекард. Материалҳои он хеле зарур буданд. Онҳо асоси плани якуми тараққиёти иқтисодиёт ва маданияти СССР-ро ташкил карданд. Барӯйхатгирии навбатӣ моҳи январи соли 1937 гузаронда шуд. Вале ташкили он ғайриқаноатбахш дониста шуд. Барӯйхатгирии нав моҳи январи соли 1939 гузаронда шуд. Вай натиҷаҳои ду панҷсоларо ҷамъбаст кард. Ҷамъбасти мухтасари он солҳои 1939—1940 чоп шуд. Ҷанги оғозъёфта имкон надод, ки таҳлили материалҳои ғуншуда анҷом дода шавад.

Барӯйхатгирии аввалини баъди ҷанг моҳи январи соли 1959 барпо гардид. Вай аз ҷиҳати ташкил ва мазмуни маълумотҳои ба даст овардашуда аз барӯйхатгирии пешина қариб фарқ надошт. Маълумотҳои барӯйхатгирӣ барои планкашӣ ва идоракунӣ истифода карда шуданд ва барои ҳисобкунии ояндаи шумора ва ҳайати аҳолӣ асос шуда хизмат карданд.

Барӯйхатгирии навбатӣ моҳи январи соли 1970 гузаронда шуд. Вай аз ҷиҳати ташкилӣ ва методӣ ба ду барӯйхатгирии пешина шабоҳат

дошт, аммо маълумоти бештаре ба даст оварда шуд. Бори нахуст дар амалияи барўйхатгирии советӣ баҳри сарфаи вақту маблағ як қисми маълумотҳо бо роҳи пурсиши на ҳама, балки фақат 25 фоизи сокинон гирифта шуд. Ҳангоми таҳлили материалҳо як қатор навигариҳои техникӣ ба кор бурда шуданд. Маълумотҳои барўйхатгирӣ дар вақти тартиб додани плани панҷсолаи нўҳум ва барои пешгўии дарозмуддати демографӣ истифода гардиданд.

Барўйхатгирии охирин дар мамлакати мо моҳи январи соли 1979 гузаронда шуд. Ташкил ва таҳлили материалҳои он аз барўйхатгириҳои пешина хеле фарқ мекард. Аввалин маротиба дар амалияи статистикаи советӣ ҷавобҳои пурсиш тавассути асбобҳои махсус сабт карда мешуданд. Саволҳои нав илова карда, ифодаҳои баъзе саволҳо аниқ гардонда шуданд. Барўйхатгирӣ доир ба тағйироти ҳайати аҳолӣ маълумоти муфассале дод.

Материалҳои барўйхатгирӣ нишон доданд, ки шумораи аҳолии мамлакат меафзояд, дар ҳайати он дигаргуниҳои калони сифатӣ ба амал меоянд. Дараҷаи маълумот баланд шуда, нашъунамою ба ҳам наздикшавии миллату халқиятҳо идома дорад, ҳамрангии иҷтимоии ҷамъият зиёд шуда, тафовути ҷиддии байни шаҳру деҳот, меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ аз байн меравад. Дар тақсимоти ресурсҳои меҳнатӣ аз рўи соҳаҳои хоҷагии халқ, шуғлҳои мушаххас, манбаъҳои воситаҳои зиндагӣ ва дигар аломатҳо низ пешравие ба назар мерасад. Натиҷаҳои барўйхатгирӣ барои тартиб додани планҳои тараққиёти иҷтимоӣ ва иқтисодӣ васеъ истифода шуданд. Онҳо ҳоло ҳам барои кори илмӣ ва амалӣ чун манбаи пурарзиши маълумот хизмат мекунанд.

Ба ҳамин тариқ, барўйхатгирии аҳолӣ дар мамлакатамон таърихи дерина ва ғание дорад.

## 4.

Дар баробари ин барои баҳо додан ба натиҷаҳои тараққиёти хоҷагии халқ ва планкашӣ фақат бо маълумотҳои барўйхатгирие, ки дар даҳ сол як маротиба барпо мегарданд, кор буд намешавад. Дар бораи аҳолӣ ва тағйироти ҳайати он маълумоти тозае ба даст овардан хеле муҳим аст. Бинобар ин дар СССР пас аз барўйхатгирии соли 1979 моҳи январи соли 1985 таҳқиқи интихобии иҷтимоию демографӣ гузаронда шуд, ки 5 фоизи аҳолии ҳар республикаи иттифоқӣ, вилоятро фаро гирифт. Вай имкон дод, ки дигаргуниҳои дар ҳайати аҳолии мамлакат баъди барўйхатгирии охирин баамаломада ошкор карда, барои тартиб додани планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ барои панҷсолаи дувоздаҳум ва ояндаи дарозтар маълумоти зарурӣ ба даст оварда шавад. Материалҳои тадқиқот оиди аҳолӣ барои омўхтани проблемаҳои иҷтимоӣ ва муайян кардани роҳҳои ҳалли бомуваффақияти онҳо маълумоти пурқимате доданд. Тадқиқотҳои интихобии маҳдуде, ки муассисаю ташкилотҳои алоҳида мегузаронанд, низ ба ҳамин мақсад хизмат мекунанд.

Дар СССР, чун дар бисёр мамлакатҳои ҷаҳон, як қатор манбаъҳои маълумот доир ба аҳолӣ мавҷуданд. Ахборот дар бораи сокинони шаҳрҳо ва посёлкаҳои типи шаҳрӣ дар картотекаҳои ташкилотҳои истифодаи манзил, дар хусуси сокинони маҳалҳои қишлоқ дар дафтарҳои ҳавлиҳои комитетҳои иҷроияи Советҳои қишлоқ мавҷуданд. Ба назари аввал чунин пиндоштан мумкин, ки агар ҳамаи ин маълумотҳоро ҷамъ кунем, шумораи умумии аҳолии мамлакатро мефаҳмем. Вале тамоман ин тавр нест.

Қабл аз ҳама манбаъҳои зикршуда, баҳисобгирӣ ҳар қадар нағз бошад ҳам, ба андозае «аз ҳаёт ақиб мемонанд». Масалан, оилае ба ҷои дигар кўчида меравад, вале дар дафтари ҳавлиҳо вай муддате ме-

монад — ин дафтарҳо дар ҳар ним сол тафтиш карда мешаванд. Ё худ, кӯдак таваллуд меёбад, аммо тавлиди ӯ дарҳол ба қайд гирифта намешавад. Барои қайди вафот дар ЗАГС мӯҳлати серӯза муқаррар карда шудааст, вале дар управленияи хонаҳо вафот кардани ин ё он одам дертар қайд мешавад. Боз як камбудии ҷиддӣ ҳамин аст, ки ин манбаъҳои маълумот вазъияти ҳақиқии корҳоро инъикос намекунанд. Қас дар қайди як ҷо буда, дар ҷои дигар, илова бар ин на дар кӯчаи дигар, балки дар дигар маҳалли аҳолинишини истиқомат карданаш мумкин. Статистика бошад, манфиатдор аст дар бораи шумораи ҳақиқии сокинон маълумот гирад. Чунки кори наклиёт, бо молҳои гуногун таъмин кардани аҳолӣ ва ғайраро на дар асоси шумораи одамони дар рӯйхату картотекаҳо буда, балки дар асоси шумораи ҳақиқии сокинон муайян кардан лозим аст.

Инчунин маълум аст, ки дар мамлакат ҳамаи дигаргуниҳои шумораи сокинони ҳар территория ба назар гирифта мешаванд: тавлиду фавт дар бюрои ЗАГС қайд мегардад, ҳангоми қайд кунондан ва аз қайд баромадан сабабҳои иваз кардани ҷои истиқомат ба назар гирифта мешаванд. Ба назар чунин менамояд, ки барӯйхатгирии аҳолиро як маротиба гузаронда, баъд ба маълумотҳои он ҷамъ кардани одамони дар давоми сол таваллудёфта ва аз ҷои дигар ба ҳамин маҳал омада, инчунин аз ҳисоб баровардани касони вафоткарда ва кӯчидарафта кифоя аст, ки дар бораи шумораи аҳолӣ маълумот пайдо кунем.

Аслан, ҳамин тавр ҳам карда мешавад. Шумораи зикрьёфтаи аҳолии СССР дар асоси маълумотҳои барӯйхатгирии гузаштаи аҳолӣ (январи соли 1979) ва баҳисобгирии ҷории таваллудшудагон ва вафоткардагон дар давоми ҳаштуним соли гузашта муайян карда шудааст; тафовути шумораи одамони ба мамлакатамон кӯчидаомада ва аз он рафтагӣ низ ба назар гирифта шудааст. Вале шумораи мазкур фақат баҳоест, ки, шояд, бинобар камбудиҳои ногузири баҳисобгирӣ аз шумораи ҳақиқӣ фарқ кунад. Зимнан, аз рӯзи барӯйхатгирии охир ҳар қадар зиёд вақт гузашта бошад, камбудиҳои он ҳамон қадар бештар зоҳир мегарданд.

Аммо чунин манзараи хеле хуберо тасаввур мекунем: баҳисобгирии ҷории тавлиду вафот ва ҳамаи дигар ҳодисоти ивазкунии ҷои истиқомат комилан аниқ аст. Дар ин маврид ҳоҷат ба гузарондани барӯйхатгирӣ ҳаст? Албатта, ҳаст. Ана барои чӣ. Аз рӯи материалҳои барӯйхатгирӣ барои минтақаҳои мухталифи мамлакат на фақат дар бораи шумораи сокинон, балки дар хусуси ҳайати онҳо, яъне дар бораи тақсимоти одамон аз рӯи ҷинс, синну сол, миллат, савияи маълумот ва як қатор дигар аломатҳо низ маълумот ба даст оварда мешавад.

Албатта, ғайр аз баҳисобгирии ҷории воқеаҳои демографӣ ва ҳаракати аҳолӣ, ки аз хусуси ин сухан рафт, дар СССР системаи васеи баҳисобгирию ҳисоботдиҳӣ мавҷуд аст: донишкадаҳо хонандагони худро ба ҳисоб гирифта, дар бораи шумора ва ҳайати онҳо мунтазам ҳисоботи статистикӣ тайёр мекунанд; муассисаю корхонаҳо ва колхозҳо низ шумораи кормандонашонро ба ҳисоб мегиранд ва ғайра. Вале ин гуна ҳисобот, ки маълумотҳои он барои планкашӣ ва идоракунӣ хеле муҳиманд, тамоми аҳолиро фаро намегирад. Одатан вай дорои маълумотҳои доир ба фаъолияти ташкилотҳои ҳисоботдиҳанда буда, фақат ҳамон гурӯҳҳои аҳолиро тавсиф менамояд, ки бо ин ташкилотҳо ба андозае алоқамананд. Дар бораи баъзе гурӯҳҳои муҳими аҳолӣ, масалан, дар бораи оилаҳо ва ҳайати онҳо ҳисобот умуман вуҷуд надорад ва он имконнопазир ҳам мебошад. Дар бораи ҳамаи сокинон фақат тавассути барӯйхатгирии умумӣ метавон маълумот ба даст овард.

Сабаби дигар ва, эҳтимол, асосии зарурати барӯйхатгирии аҳолӣ иборат аз он аст, ки барои таҳлили иқтисодӣ ва планкашӣ дар бораи тақсимоти ҳамаи сокинони шаҳр, вилоят ё республика на аз рӯи ким-

кадом аломатҳои алоҳида, балки аз рӯи маҷмӯи ин гуна нишонаҳо маълумот доштан зарур. Масалан, на фақат шумораи коркунони ин ё он соҳаи хоҷагии халқ, балки ҳаминро ҳам донистан даркор, ки дар байни онҳо мардону занон, ҷавонону кӯҳансолон чиқадаранд: онҳо аз рӯи савияи маълумот чӣ хел тақсим мешаванд. Барои нашри китобҳои дарсӣ ба забонҳои миллӣ бояд донист, ки дар ин ё он республика чӣ қадар талабагони ҳар миллат ҳастанд ва онҳо аз рӯи синну сол чӣ хел тақсим мешаванд. Шумораи оилаҳои нав ба он вобаста аст, ки чӣ қадар мардону занон дар ақди никоҳ нестанд ва синну солашон чӣ гуна аст. Ин хел мисолҳоро бисьёр овардан мумкин. Равшан аст, ки аз манбаъҳои гуногун ҷамъ овардани ҳаман ин маълумотҳо ва баъд якҷоя кардани онҳо хеле душвор мебуд. Ғайр аз ин, ҳайати аҳолӣ доимо тағьир меёбад, аз ин рӯ, мо ба ҳар ҳол маълумоти эътимодбахштаре ба даст оварда наметавонистем.

Баъзан мегӯянд: «Барои чӣ ҳангоми барӯйхатгирӣ мепурсанд, ки кас дар куҷо кор ё таҳсил мекунад — охир ин хел маълумотҳо дар ҳисоботи статистикаи давлатӣ ҳастанд-ку? Оре, бисьёре аз ин маълумотҳо ҳастанд. Вале барӯйхатгирӣ имконияти нодире муҳайё мекунад, ки ин маълумотҳо дар бораи ҳар як одам якҷоя ва дар як вақт ҷамъ карда шаванд. Бартарии барӯйхатгирӣ назар ба дигар манбаъҳои маълумот дар бораи аҳолӣ дар ҳамин аст. Бинобар ин маълумотҳо дар бораи шумораи аҳолӣ ва ҳайати он қариб ҳама вақт натиҷаи ё таҳлили бевоситаи материалҳои барӯйхатгирӣ ва ё натиҷаи ҳисобу китоби ба онҳо асосьёфта мебошанд.

Аз маълумотҳои дигар манбаъҳо фақат он гоҳ истифода бурдан лозим меояд, ки агар барӯйхатгирӣ ё тамоман гузаронда нашудааст ё ин ки аз гузарондани он муддати дароз гузашта бошад.

Ба ҳамин тариқ, барӯйхатгирӣ манбаи асосии маълумот дар бораи аҳолӣ мебошад. Мувофиқи талаботи илм ҳамаҷониба муайян кардани он, ки бояд чӣ гуна маълумотҳо ва чи тавр ҷамъ кардан зарур аст, инчунин риояи қатъии қоидаҳои муқарраршудаи ҷамъ кардани маълумот эътимоднокии комилии ин маълумотҳоро таъмин менамоянд.

* * *

Одамони советӣ медонанд, ки барӯйхатгирӣ ба манфиати онҳо гузаронда мешавад ва дар асоси маълумотҳои он планҳои нави тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ тартиб дода мешаванд. Бинобар ҳамин ҳам мардуми мо саъю кӯшиш доранд ба кори душвори ҳисобчиён кӯмак расонанд.

Шарти муҳими бомуваффақият тайёр намудан ва гузарондани барӯйхатгирӣ дараҷаи баланди кори оммавии эзоҳотии байни аҳолӣ мебошад. Таҷрибаи барӯйхатгириҳои пешина нишон медиҳад, ки дараҷаи вазифаҳои барӯйхатгириро донистани аҳолӣ ва муносибати вай ба он, кӯмакрасонӣ ба кормандони барӯйхатгирӣ, дурустии ҷавоби саволҳои варақаи барӯйхатгирӣ аз бисьёр ҷиҳат ба ташкили хуби кори фаҳмондадиҳӣ вобаста хоҳад буд. Охир агар дар ҳар хонавода лоақал як кас ба ҳисоб гирифта нашавад, ба шумораи ҷамъбастии аҳолии тамоми мамлакат якчанд миллион нафар дохил намегардад. Агар ҳар оила барои ҷавоб додан пешакӣ тайёрӣ надида, ҳисобчиро ҳамагӣ панҷ дақиқа зиёд нигоҳ дорад, дар миқьёси мамлакат ин шаш миллион соат кори иловагии ҳисобчиёнро ташкил медиҳад. Андаке ноаниқ будани ҷавоб ба сифати маълумотҳои барӯйхатгирӣ таъсири ҷиддӣ мерасонад. «Кори барӯйхатгирӣ, — навишта буд В. И. Ленин, — кори идоравӣ не, балки кори Республика, кори ҳамаи муассисаҳои советӣ мебошад» (Куллиёт, ч. 51, саҳ. 345). Ин кори ҳар яки мост.

———

# ХОҶАГИИ ЁРИРАСОНИ ШАХСӢ ДАР СЕКТОРИ АГРАРӢ

Хоҷагии ёрирасони шахсӣ дар замони социализм як навъи моликияти шахсӣ буда, бояд ба афзудани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар асоси роҳи хеле басарфаи тараққиёт, яъне истифодаи оқилонаи ресурсҳо, мусоидат кунад. Вай ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ мухолиф набуда, баръакс, барои истифодаи фаъолонаи ресурсҳое кӯмак мерасонад, ки дар шароити истеҳсолоти калони ҷамъиятӣ амалан истифода намегарданд, ё худ ғайрикифоя истифода бурда мешаванд.

Муносибати мо ба хоҷагии ёрирасони шахсӣ давраи муайяни эволюцияро аз сар гузаронд. Даврае буд, ки тезиси дурустро дар бораи характери муваққатӣ доштани хоҷагии ёрирасони шахсӣ соддалавҳона ҳамчун даъват ба барҳам задани ин навъи хоҷагӣ фаҳмида, аз идеяи зери таъсири тараққии умуман қувваҳои истеҳсолкунанда ва хусусан истеҳсолоти ҷамъиятӣ аз байн рафтани хоҷагии ёрирасони шахсӣ даст кашида буданд.

Дар амалия ин хулосаи нодуруст дар системаи ҳар гуна маъну маҳдудкуниҳо зоҳир гардид, ки он ба тамоми тараққиёти хоҷагии ёрирасони шахсӣ ва пеш аз ҳама ба маҳсулоти молӣ таъсири манфӣ нарасонида наметавонист. Даромаднокии хоҷагии ёрирасони деҳқон ба андозаи калон ба вазъияти бозор вобаста шуд. Ҳаҷми фурӯши маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар бозорҳои колхозии мамлакат назар ба нархи он сусттар меафзуд (бисьёр вақт кам ҳам мешуд). Тафовути байни нархи давлатӣ ва бозор ба маҳсулоти хӯрокворӣ дар 15 соли охир хеле афзуд.

Баланд гардидани дараҷаи зиндагонии одамони советӣ ва пеш аз ҳама афзудани музди кор қонунан талаботро ба маҳсулоти аълосифати хӯрокворӣ зиёд карданд. Дар шароити дар бозор кам будани умуман хӯрокворӣ ва хусусан маҳсулоти аълосифат барои хеле баланд гардидани нарх ва авҷ гирифтани ҳаннотӣ шароити мусоид фароҳам омад, ки ин қонунан боиси барои хӯрокворӣ аз нархаш зиёд пул додани аҳолии шаҳр ва ба навъи аҳолии қишлоқ тақсим шудани даромад гардид. Кӯшиши бо ёрии чораҳои маъмурӣ дахолат кардан ба процесси бaамаломада вазъиятро мураккабтар гардонду бас. Зарурати аз нав дида баромадани мавқеъҳои назариявӣ пайдо шуда монд, ки онҳо бояд ҳозир ва дар оянда асоси муносибатро ба хоҷагии ёрирасони шахсӣ ташкил карда, барои эмин доштан аз саҳву хатоҳо, каҷравиҳо ва умеди беасос кафолат диҳанд.

Аз чунин факт чашм пӯшидан мумкин нест, ки хоҷагии ёрирасони шахсӣ зуҳуроти мураккаб ва ба андозае ихтилофнок аст. Зеро меҳнаткаши деҳот дар истеҳсолоти ҷамъиятии ба моликияти ҷамъиятӣ асосёфта иштирок намуда, ба андозае маҳз тавассути хоҷагии ёрирасон ба вазъияти муносибатҳои бозор вобаста аст, ки ба тартиб даровардану идора кардани онҳо душвор мебошад.

Ба хоҷагии ёрирасон бояд дар асоси назарияи марксистӣ-ленинӣ, ки ҳар кадом зуҳуроти ҳаётии ҷамъиятиро аз мавқеъҳои диалектикӣ шарҳ медиҳад, бо назардошти мураккабию ихтилофнокии он муносибат кард.

Асоси муносибатро ба хоҷагии ёрирасони шахсӣ, бояд аз як тараф, эътирофи зарурати объективии он дар марҳалаи мазкур, аз тарафи дигар, зарурати ҳатталимкон ба маҷрои бо планҳо танзимшаванда равона намудани он ташкил диҳад.

Баҳои В. И. Ленин ба роли эҳсо ва назорат дар амалияи сохтмони социалистӣ на фақат аҳамияти аввалаи худро гум накард, балки ҳозир аҳамияти нав пайдо намуд. Процессҳое, ки дар хоҷагии ёрирасон ҷараён меёбанд, бояд таҳти назорати давлат ва тамоми ҷамъият қарор гиранд, то ки, якум, истеҳсоли маҳсулот дар оқ афзояд, дуюм, дараҷаи идоранашавандагии он то ҳадди ақал расонда шавад.

Дар давраи ҳозираи тараққиёти хоҷагии қишлоқ робитаҳои мутақобилаи ҳам дохили соҳаҳои хоҷагии қишлоқ ва ҳам байни хоҷагии қишлоқ ва дигар соҳаҳои комплекси агросаноатӣ мустаҳкам мешаванд. Табиист, ки хоҷагии ёрирасони шахсӣ ҳамчун қисми хоҷагии қишлоқ аз дигаргуниҳои бaамалоянда берун монда наметавонад. Бинобар ин минбаъд тараққӣ додани хоҷагии ҷамъиятӣ ва шахсӣ на аз ҳам ҷудокунӣ ва ба якдигар му-

қобилгузории онҳо, балки вусъати робитаҳои мутақобила ва бо таҷрибаи мусбат ғанӣ гардонидани ҳамдигарашонро тақозо мекунад. Хоҷагии шахсӣ ҳар қадар ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ наздиктар бошад ва ҷамъият ҳар қадар аз рӯи план ба тараққиёти он таъсир расонад, вай ба вазъияти муносибатҳои бозор ҳамон қадар камтар вобаста мешавад.

Баъди дар соли 1981 баромадани қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои иловагии афзун гардондани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар хоҷагиҳои ёрирасони шахсии гражданинҳо» дар муносибат ба хоҷагии ёрирасон баъзе дигаргуниҳо ба амал омаданд. Вале алҳол тағйироти куллӣ ба назар намерасад. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки амалияи мавҷудаи планкашӣ аслан танҳо арзи вуҷуд кардани хоҷагии ёрирасонро қайд намуда, самаранокии онро бе ягон хел асосноккунонӣ ба назар мегирад.

Даврае, ки ҳоло тамоми мамлакат ва республикаамон аз сар мегузаронанд, бо дарки дурусти комьёбиҳо ва хатоҳо тавсиф мешавад. Хоҷагии ёрирасони республика, бо вуҷуди он ки хоҷагии шахсӣ низ номида мешавад, ба баҳои дурусти вазъияти ҳозира ва роли ояндаи он эҳтиёҷ дорад, зеро ҳалли як қатор проблемаҳо ба ҳамин баҳо вобаста аст.

Дар хоҷагиҳои ёрирасони шахсии республикаи мо қариб чорьяки тамоми арзиши маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ ва то 40 фоизи маҳсулоти соҳаҳои озуқаворӣ истеҳсол карда мешавад. Чунончи, вазни қиёсии хоҷагии ёрирасони шахсӣ соли 1986 дар истеҳсоли мева 55 фоиз, ангур — 19, сабзавот — 42, гӯшт — 40, шир 49 фоизро ташкил намуд. Аҳолӣ эҳтиёҷоти худро ба ангур, меваҳои донакдору субтропикӣ ва баъзе дигар маҳсулоти озуқаворӣ то соли 1985 қариб пурра аз ҳисоби хоҷагиҳои ёрирасон қонеъ мекунонид.

Аҳамияти хоҷагии ёрирасон дар сектори аграрии республика назар ба роли он дар мамлакат баландтар аст. Масалан, дар СССР дар хоҷагии ёрирасони шахсӣ танҳо панҷьяки саршумори чорвои хурду калони шохдор мавҷуд бошад, пас дар Тоҷикистон, мувофиқи маълумотҳои соли 1986-ум, ба хоҷагии ёрирасони шахсӣ 48 фоизи бузу гӯсфанд ва қариб 70 фоизи модаговҳо рост омада буд.

Вазни қиёсии аҳолии қобили меҳнат, ки бо кори хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғул аст, дар республикаи мо назар ба ҳисоби миёнаи СССР 3 баробар зиёд аст ва чорьяки тамоми ресурсҳои меҳнатӣ, дар баъзе районҳои қишлоқӣ бошад, ҳатто нисфи тамоми ресурсҳои меҳнатиро ташкил медиҳад. Ин ҳолатҳо мароқи илмию амалиро ба проблемаҳои хоҷагии ёрирасони шахсӣ зиёд намуда, дараҷаи масъулиятро барои асоснокии хулосаҳои доир ба амалияи он муайян мекунанд.

Дар сессияи шашуми Совети Олии РСС Тоҷикистон даъвати ёздаҳум ба вазъи ҳозираи хоҷагиҳои деҳқонони республика баҳо дода, аз ҷумла гуфта шуд, ки имкониятҳои хоҷагиҳои ёрирасони шахсии гражданинҳо суст истифода бурда мешаванд. Мо ба роли онҳо дар бобати бо озуқаворӣ таъмин намудани аҳолӣ бояду шояд баҳо намедиҳем. Дар воқеъ, агар дар як қатор самтҳои асосӣ ҷидду ҷаҳд пурзӯр гардонда шавад, нерӯи хоҷагии ёрирасон хеле хоҳад афзуд:

1. Республика то ҳол камчинии маҳсулоти чорворо ҳис мекунад. Албатта, бо мурури вақт дар натиҷаи ба асоси саноатӣ гузаронидан ва инкишоф додани махсусгардонӣ ва кооперативонӣ ин камчинӣ бартараф карда ҳоҳад шуд. Ин шоҳроҳи тараққиёти соҳа дар оянда аст. Дар баробари ин ба андозаи калон маблағталаб будани ин роҳ ва душвориҳои бо он алоқаманди дар мӯҳлати нисбатан кӯтоҳ тезонидани тараққиёти соҳаи мазкурро ба назар нагирифтан мумкин нест. Маҳз ҳамин чиз, ғайр аз дигар далелҳо, тақозо мекунад, ки ба тараққии чорводории шахсӣ ҳарҷониба кӯмак расонда, вай ба пояи сифатан наве бардошта шавад. Бо маҳсулоти чорвои худӣ таъмин намудани аҳолии қишлоқ худ аз худ ба балански гӯшту шир дар республика таъсир мерасонад. Аммо имкониятҳои чорводории шахсӣ хеле калонанд ва онҳоро истифода кардан зарур аст.

Баҳои давраи пешинаи тараққии чорводории шахсӣ сарфи ҳозираи бемаънии меҳнат ва ресурсҳои моддиро, ки зимнан, онҳоро аксаран истеҳсолоти ҷамъиятӣ таъмин менамояд, ҳақ бароварда наметавонад. Дар давоми 15 соли охир истеҳсоли шир дар хоҷагиҳои шахсӣ қариб 3 баробар зиёд шуд, ҳарчанд дар ҳамин давра маҳсулнокии чорво ҳамагӣ 200 килограмм афзуда, қариб 800 килограммро ташкил медиҳад, ки ин назар ба сектори ҷамъиятӣ 3 баробар кам аст. Маҳсулнокии пасти чорвои шахсӣ, ки оқибати каммаҳсул будани зоти чорво ва шароити нигоҳубини он мебошад, боиси хеле кам додани ҳаққи меҳнати ҷорӣ ва муҷассами сарфшуда мегардад. Дараҷаи пасти ҳозираи маҳсулнокӣ дар шароити афзудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии деҳқонон маънои афзудани талафро низ дорад. Дар шароити социализм ҷамъият нисбат ба чунин исрофкорӣ бепарво буда наметавонад ва он барои рафъи чунин вазъият бояд чораҳои эътимодбахш бинад.

Ҳозир дар республика барои зиёд кардани саршумори чорвои хушзот кори зиёде ба ҷо оварда мешавад, ки дар натиҷаи он бояд ҳам дар бобати маҳсулнокии соҳа ва ҳам дар иқтисодиёти он, аз ҷумла дар сарфи қиёсии захираҳои хӯроки чорво, дигаргуниҳои калон ба амал оянд. Норасоии хӯроки чорво талаб мекунад, ки чорвои маҳаллӣ ҳарчи зудтар бо чорвои сермаҳсул иваз карда шавад. Ин чунин маъно дорад, ки саршумори чорвои хушзотро зудтар зиёд кардан зарур аст.

Майдони зироатҳои хӯроки чорвои хоҷагиҳои ёрирасон назар ба масоҳати кишти зироатҳои хӯроки чорвои ҷамъиятӣ 20 баробар кам аст. Ҳатто дар сурати рӯёндани ҳосили хеле баланд ин майдонҳо чорворо бо хӯрокӣ пурра таъмин карда наметавонанд. Бинобар ин, аз як тараф, нарасидани хӯрокӣ барои чорвои шахсӣ, аз тарафи дигар, талаву

торочи хӯроки чорво ва аз фурӯши хӯрокӣ ба соҳибони чорвои шахсӣ даромади муфт ба даст овардани қаллобон қонунист.

Солҳои охир тамоюли афзоиши ба аҳолӣ фурӯхтани хӯроки чорво аз фондҳои ҷамъиятӣ ба назар мерасад. Аммо ҳоло имкониятҳои чорводории ҷамъиятӣ чунинанд, ки онҳо метавонанд норасоии хӯроки чорворо ба ифоқа оваранд, вале онро бартараф карда наметавонанд.

Эҳтимол, барои ба чорводории ҷамъиятӣ сахт вобаста кардани чорводории шахсӣ зарурате нест, чунки ин рӯҳияи номатлубро ба амал меорад. Аз тарафи дигар, вусъат додани фурӯши хӯроки чорво дар шароити нархҳои мавҷуда процесси аз нав тақсимкуниро дар байни хоҷагии шахсӣ ва хоҷагии ҷамъиятӣ пурзӯр намуда, мавқеи хоҷагии ҷамъиятиро суст мегардонад. Бинобар ин чорводории шахсӣ бояд дар асоси базаи хӯрокии боэътимоди худӣ ба роҳ монда шавад, ки барои барпо намудани он ҳоло шароити муайян вуҷуд дорад.

Захираи ҳозираи афзун гардондани хӯроки чорвои хоҷагиҳои ёрирасон пеш аз ҳама тарзи нави тайёркунии ему хошок ва хусусан тайёр намудани хӯрокии дурушт дар алафзорҳои табиӣ мебошад. Пудрати коллективӣ ва оилавӣ амалан дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии қишлоқи республика афзалияти калони худро нишон дод. Ҳангоми тайёр намудани хӯроки чорво роли он махсусан калон аст, чунки хӯроки чорво асосан дар ҷойҳое тайёр карда мешавад, ки он ҷо истифодаи механизмҳо маҳдуд ва баҳисобгирию назорат суст аст. Дар чунин шароит барои чорвои шахсӣ ҷудо кардани як қисми хошоки тайёркардашуда беҳтарин воситаи афзун гардондани хӯроки чорво мебошад. Зимнан, дар бисьёр ноҳияҳои РСФСР ин таҷриба бомуваффақият ба кор бурда мешавад ва он имкон медиҳад, ки ба хошоктайёркунӣ амалан ҳамаи аҳолии деҳот бе кор фармудани чораҳои маъмурӣ сафарбар шавад. Пудрати бригадавӣ (ва оилавӣ) дар тамоми системаи тайёркунии хӯроки чорвои ҷамъиятӣ низ аҳамияти калон дорад. Зимнан, бекор кардани маҳдудияти андозаи ҳавасмандгардонӣ барои меҳнати хушсифат омили муҳим мебошад. Барои бригадаи пудратӣ ҷудо кардани як қисми ҳосили зиёда аз план имкон медиҳад, ки чорводории шахсӣ бо хӯрокӣ таъмин намуда, дар як вақт алоқаи хоҷагии ҷамъиятӣ ва шахсӣ дар асоси иқтисодӣ мустаҳкам гардонда шавад.

Пешомадҳои калони инкишофи интеграцияи хоҷагиҳои шахсӣ ва ҷамъиятӣ бо вусъати муносибатҳои шартномавӣ, пеш аз ҳама дар соҳаи парвариши чорво марбутанд. Дар республикаи мо истеъмоли гӯшт аз дараҷаи иттифоқӣ хеле ақиб мемонад. Вусъати парвариши чорво дар асосҳои шартномавӣ имкон медиҳад, ки захираи гӯшт бе маблағгузории иловагӣ афзун гардонда шавад.

2. Ҳозир дар республика дар бобати ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани аҳолии қобили меҳнат асосан бо роҳи барпо кардани ҷойҳои нави кор мунтазам кори зиёде ба ҷо оварда мешавад. Бо вуҷуди ин мо ресурсҳои меҳнатиро аз як сектор ба дигараш гузаронда, бо ҳамин проблемаро саҳл мегардонем, чунки дар баъзе мавридҳо на фақат ба душвориҳои истифодаи қувваи коргарӣ дар хоҷагии ҷамъиятӣ, балки ба анъанаҳои меҳнати оилавӣ низ дучор мегардем. Маҳз ба ҳамин сабаб проблемаи истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатии республика на фақат барпо намудани ҷойҳои нави кор, фиристодани қувваи коргарӣ ба республикаҳои дигар, балки дигаргунсозии хоҷагии ёрирасони шахсӣ ҳамчун истифодабарандаи ресурсҳои озоди меҳнатӣ ҳам мебошад.

Хоҷагиҳои ёрирасони республикаамон ҳамагӣ як фоизи фонди умумии республикавии замини хоҷагии қишлоқ, тақрибан 6 фоизи замини обьёршавандаи онро истифода мебаранд, вале онҳо 40 фоизи озуқавориро истеҳсол мекунанд. Чунин таносуб аз дараҷаи баланди ҳосилнокии ҳар гектар замини участкаҳои ёрирасон гувоҳӣ медиҳад. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки соли 1986 ҳосили дарахтони меваи хоҷагиҳои назди ҳавлӣ назар ба сектори ҷамъиятӣ 1,6 баробар, ангур 3,7 баробар зиёдтар буд. Ҳосилнокии ҳар гектар замини обьёришаванда танҳо аз рӯи зироатҳои озуқаворӣ назар ба замини ҷамъиятӣ тақрибан 5 баробар зиёдтар аст. Ин барои собит кардани дурустии тезиси қобилияти баланди рақобатӣ доштани хоҷагии назди ҳавлӣ асос дод. Аммо ҷиддан омӯхтани структура ва омилҳои тараққиёти он ба чунин хулоса меорад, ки ҳангоми баҳо додан ба самаранокии он эҳтиёт бояд шуд.

Яке аз омилҳои асосии даромаднокии хоҷагии ёрирасон дар он истеҳсол кардани маҳсулоти сермасриф ё зироатҳои дар сектори ҷамъиятӣ истеҳсолнашаванда (аз қабили кабудӣ, анҷир, гелос, қулфной, малина, қот) мебошад. Соҳибони чунин маҳсулот, алалхусус дар минтақаи наздишаҳрӣ, аз талаботи ба онҳо доштаи бозор нағз истифода мебаранд.

Омили муҳими даромаднокӣ бо ресурҳои фаровони меҳнатӣ таъмин будани хоҷагии ёрирасон аст. Ин имкон медиҳад, ки зироат нағз нигоҳубин карда ҳосили он нигоҳ дошта ва бо нархи дилхоҳ фурӯхта шавад. Маҳсулоти участкаи назди ҳавлӣ ҳамеша тару тоза ва бозоргир буда, сифатҳои баланди истеъмолӣ дорад. Ин боиси он мегардад, ки маҳсулот якзайл мувофиқи нархи бозор ва аз нархи чаканаи давлатӣ хеле баланд (2—2,5 баробар зиёдтар) фурӯхта шавад. Агар ҳаминро ба назар гирем, ки қисми зиёди меваю ангур берун аз ҳудуди республика, ба районҳои каммева ё бемеваю нархи бозорашон баланд бурда мешавад, пас равшан мегардад, ки ҳар гектари участкаи назди ҳавлӣ дар шароити нархи ҳозира назар ба замини ҷамъиятӣ якчанд маротиба зиёдтар даромад медиҳад. Дар айни замон, агар ба даромади хоҷагии назди ҳавлӣ ба ҳисоби ҳар одами машғули он

баҳо дода шавад, пас ҳозир вай аз дараҷаи ҳаққи меҳнат дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ баланд намебошад. Ба ҳамин тариқ, барои аз хоҷагии ёрирасон ба кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ гузаштани қувваи коргарӣ чандон мулоҳизаи иқтисодӣ не, балки мулоҳизаҳои психологӣ, анъанаву одатҳои маъмул монеъ мешаванд. Маҳз барои ҳамин ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани деҳотиёни машғули кори хоҷагии ёрирасон ба андозаи калон ба ташкили меҳнате, ки ба меҳнати анъанавӣ наздик бошад, вобаста аст. Вай дар навбати аввал ба ҷорӣ намудани пудрати бригадавӣ ва оилавӣ вобаста мебошад.

Дар республика тараққиёти босуръати боғдорию токпарварӣ пешбинӣ шудааст. Дар баробари ба кор андохтани заминҳои нав посёлкаҳои нав бунёд мешаванд, ҳуқуқи хоҷагиҳои ёрирасон васеъ мегардад. Мувофиқи ҳисобу китоби институти «Тоҷикгипрострой», масоҳати хоҷагии ёрирасон то соли 2000 якуним баробар меафзояд. Ин талаб мекунад, ки барои роҳ надодан бо афзоиши аҳолии бо кори хоҷагии ҷамъиятӣ машғулнабуда тадбирҳо андешида шаванд. Барои ин оиди кам кардани меҳнатталабии истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии ёрирасон бо роҳи ҷорӣ намудани воситаҳои хурди механизация, ки саноати ватанӣ ба истеҳсоли онҳо шурӯъ кард, кори ҳадафманд бурдан лозим аст. Масалан, заводи дастгоҳҳои ширдӯшии Резекмен ба истеҳсоли комплекти чунин дастгоҳҳо шурӯъ намуд. Кори дар хоҷагии ёрирасон истифода бурдани воситаҳои механизацияи ҷамъиятиро аз нав ташкил намудан аҳамияти калон дорад. Вазъият ҳоло таврест, ки дар як қатор хоҷагиҳои ёрирасон умуман механизмҳоро истифода намебаранд, дар мавриди дигар бошад, базаи моддии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ё ҳамчун моликияти (бепул) истифода бурда мешаванд ё «чапдастон» аз истифодаи онҳо даромади муфт ба даст меоранд. Ҳозир дар як қатор ноҳияҳои РСФСР аз рӯи нархҳои муқарраршуда бо воситаҳои механизацияи ҷамъиятӣ ба ҷо овардани як қатор корҳои хоҷагиҳои ёрирасон ба ҳукми қонун даромадааст. Чунин роҳ муносибатҳои байни истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва наздиҳавлигиро хеле оддӣ гардонда, имконияти аз ин соҳа ба даст овардани даромади муфтро амалан барҳам медиҳад.

Вусъати принципҳои демократии идоракунӣ, ки Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ пешбинӣ кардааст, ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҳуқуқ медиҳад, ки арзиши кору хизматҳояшро худаш муайян намояд. Ин бошад, ба ҳар ду тараф манфиат мебахшад. Механиконии корҳои бештар меҳнатталаб ҳосилнокии меҳнатро дар хоҷагии ёрирасон зиёд ва эҳтиёҷотро ба коркунон кам карда, барои ба кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани одамон имконият медиҳад.

Танзими шуғли аҳолӣ дар соҳаи фурӯши маҳсулот, ки ин соҳа то имрӯз звенои бағоят суст аст, низ хеле муҳим мебошад. Дар назди меҳнаткаши қишлоқ, ки дар участкаи наздиҳавлигиаш сабзавот, меваю ангур парвариш кардааст, чунин масъала меистад, ки барои фурӯши маҳсулоташ худ вақт сарф кунад ва ё онро ба савдогар фурӯшад. Азбаски на ҳамаи колхозчиён ва коргарони совхозҳо барои фурӯши маҳсулоташон вақт доранд, дараҷаи нархро ба андозаи калон ҳаннотон муайян мекунанд. Бинобар ин ягона роҳи таъсиррасонӣ ба бозори колхозӣ ташкили кори дурусти кооперацияи матлубот бо мақсади фаровон гардондани бозор бо маҳсулоти гуногун мебошад. Аз хусуси камбудиҳои фаъолияти кооперацияи матлубот ҳамин факт ҳам гувоҳӣ медиҳад, ки дар зарфи панҷ соли охир дар бозорҳои Душанбе сол то сол фурӯши меваи хушк кам мешавад. Масалан, агар соли 1980 тақрибан 1 ҳазор тонна меваи хушк бо нархи ҳар килограммаш ба ҳисоби миёна 3,75 сӯмӣ фурӯхта шуда бошад, пас солҳои 1985—1987-ум ҳамагӣ 0,3 ҳазор центнер бо нархи ҳар килограммаш 4,51 сӯмӣ фурӯхта шуд. Сабаби кам шудани фурӯши меваи хушк на фақат камшавии истеҳсол, балки ба дигар ноҳияҳои мамлакат бурда фурӯхтани он мебошад, ки дар он ҷойҳо нархи меваи хушк хеле баланд аст. Меваи хушкро ба он ҷойҳо асосан савдогарон мебурданд, ки пеши роҳашон гирифта намешуд. Кооперацияи матлубот бояд системаи зудамали ташкили ҷамъоварию фурӯши меваю сабзавот бошад.

3. Истеҳсолоти ҷамъиятӣ бояд ба хоҷагиҳои ёрирасон дар бобати бо ниҳолу тухмии навъҳои ба шароити маҳал мувофиқ гардондашудаи мева ва зироатҳои хӯроки чорво ва кӯчату тухмии навъҳои серҳосили сабзавот таъсир расонад.

Кӯмаки назорату консультациядиҳӣ, дар навбати аввал, кӯмакро дар бобати химиконӣ вусъат додан ҳадафманд аст. Пӯшида нест, ки дар республика ҳангоми парвариши зироатҳои дар участкаҳои назди ҳавлӣ аз норма зиёд андохтани нуриҳои минералӣ мушоҳида мешавад ва бисёр вақт ин зироатҳо истеъмолкунандагонро заҳролуд мекунанд. Корҳои назоратие, ки дар бозорҳои шаҳр ташкил карда шудаанд, барои гирифтани пеши роҳи чунин маҳсулот пурра кафолат дода наметавонанд. Аз тарафи дигар, мусодира ва нобуд кардани маҳсулоти тайёр маънои талафи меҳнат ва ресурсҳои моддиро дорад. Ба процесси химиконӣ бояд дар давраи истеҳсоли маҳсулот таъсир расонд. Ҳозир Комитети агросаноатии республика давраи навбатии ихтисори аппаратро аз сар мегузаронад. Сухан аз хусуси тағйироти принципиалии вазифа ва услуби кори он меравад. Яке аз самтҳои бозсозӣ бояд инкишофи пропагандаи донишҳои агротехникӣ ва зооветеринарӣ гардад. Вақти он расидааст, ки шаклу усулҳои чунин пропаганда тағйир дода, ба ҳар меҳнаткаши деҳот дастрас будани он таъмин карда шавад.

Пурзӯр намудани роли Советҳо, дар мамлакат ба амал баровардани дигаргуниҳои демократӣ амалан чунин маъно дорад, ки ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти деҳотиён, аз ҷумла ба хоҷагии ёрирасони шахсӣ, диққати калон дода мешавад.

**Е. ВЕСЕЛОВСКАЯ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**

# *ПУДРАТИ ОИЛАВӢ ДАР ПАХТАКОРӢ*

**ДАР съезди колхозчиён муҳокима шудани масъалаҳо дар бораи кооперация, колхозҳо ва сектори аграрии иқтисодиётамон дар таърихи хоҷагии қишлоқи мамлакат воқеаи муҳим гардид. Дар съезд ба масъалаи истифодаи оқилонаи захираҳои мавҷудаи меҳнатӣ бо роҳи ҷорӣ намудани пудрати бригадавӣ, оилавӣ ва иҷоравӣ диққати махсус дода шуд.**

**Аммо то ҳол оиди ин шаклҳои наву пурсамари ташкил ва додани ҳаққи меҳнат бисьёриҳо шубҳа мекунанд. Баъзеҳо аз хусуси эътиборашро гум кардани моликияти ҷамъиятӣ ҳарф мезананд. Вале, ба фикри мо, барои хавотир шудан асосе нест. Таҷрибаи кори бригадаю звеноҳои пудратӣ аз ин хусус эътимод мебахшад. Асоси пудрати оилавиро муносибатҳои шартномавии байни корхона ва коллектив ташкил медиҳад. Вай пойдории моликияти ҷамъиятӣ ба воситаҳои истеҳсолот ва маҳсулоти тайёрро дар назар дорад. Ин ҷо баҳисобгирию назорати худи аъзоёни коллективи пудратӣ қатъист. Пудрати оилавӣ ба муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ мувофиқат мекунад. Вай дар асоси ҳисоби хоҷагӣ бо назардошти талаботу эҳтиёҷоти ҷамъият амал мекунад.**

**Сафи тарафдорони пудрати оилавӣ рӯз аз рӯз меафзояд. Чунон ки натиҷаҳои тадқиқоти социологии гузаронидани шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ Партияи Коммунистии** Тоҷикистон оиди омӯзиши афкори ҷамъиятии меҳнаткашони деҳот нишон доданд, 85 фоизи роҳбарони пурсидашудаи колхозу совхозҳо умуман нисбат ба пудрати оилавию иҷоравӣ фикри мусбат дошта, танҳо 15 фоизашон фикри манфӣ доранд ё нисбат ба шаклҳои нави ташкили меҳнат беэътиноӣ мекунанд. Асосан инҳо тарафдорони усули одатии маъмурию фармонфармоии хоҷагидорӣ мебошанд. Дар хоҷагиҳое, ки аз фишордиҳии маъмурӣ даст кашидаанд, корҳо беҳтар гардиданд. Васигии аз ҳад зиёд мустақилият ва майлу хоҳишро ба кор кам карда, шавқи эҷодиро хомӯш мегардонад. Аз ин лиҳоз, ба назари мо, суханони дар мақолаи «Ташвишҳои нав» баён кардаи Н. Шмелёв (журнали «Новый мир», № 4, соли 1988) ҳаққонианд. Ӯ дар мақолааш қайд мекунад, ки «аз рӯи натиҷаҳои аввалинашон дида мешавад, ки агар назорати маъмурӣ ба хоҷагии қишлоқ барҳам дода шавад, пудрати оилавӣ ва иҷораи дарозмӯҳлати оилавӣ барои пешгирӣ кардани ҳар кадом инқирози аз ҷиҳати назариявӣ тасаввуршавандаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ имкониятҳои воқеӣ доранд. Агар хато накунам, «мужики архангелӣ» ҳамроҳи оилааш 8—9 фоизи тамоми маҳсулоти чорвои совхози калонро дод, ки танҳо дар идораи он зиёда аз 30 кас менишинад. Аз ин рӯ, агар 10—12 нафар чунин «мужикҳои архангелӣ» кор мекарданд, совхозро дар шакли ҳозирааш ва бо тамоми идорааш бастан мумкин мебуд».

Оё ҷорӣ гардидани пудрати оилавӣ дар хоҷагии пахтакор самарае мебахшад? Мекӯшем оиди ин масъала баъзе мулоҳизаҳоямонро баён кунем.

Дар колхозу совхозҳои республика оиди истифодаи самараноки захираҳои меҳнатӣ дар асоси васеъ ҷорӣ намудани пудрати бригадавӣ ва оилавӣ тадбирҳои комплексӣ андешида шудаанд. Принципи пудрати бригадавӣ ва оилавӣ ҳамчун шакли пешомаддори ташкили меҳнат дар чорводории чарогоҳӣ, боғдорӣ, обчакорӣ ва баъзе соҳаҳои сабзавоткорӣ интишор ёфт. Вале дар пахтакорӣ барин соҳаи муҳимтарини хоҷагии қишлоқи республика пудрати бригадавӣ ва оилавиро нисбатан ба ҳамин қарибиҳо ба кор мебурдагӣ шуданд. Хоҷагиҳои пешқадам оиди чунин кор на зиёда аз ду сол стаж доранд. Табиист, ки нишондиҳандаҳои дар ин муддати кӯтоҳ ба дастомада барои изҳори чунин нукта бурҳони қотеъ шуда наметавонанд, ки дар соҳаи пахтакорӣ принципи бригадаю звеноҳои пудрати оилавӣ бештар самарабахш мебошад. Ин ҷо набояд танҳо бо фоидаи иқтисодӣ саргарм шуд. Проблемаро басо мукаммал ва бо тамоми оқибатҳои он баррасӣ бояд кард.

Мо кӯшидем, ки муоинаи социологиро дар районҳои вилояти Қӯрғонтеппа гузаронем. Вазифаи ташхиси мазкурро зарурати аниқ сохтани ҳамин нукта ба миён овард, ки оё меҳнати бригада ё звеноҳои пудрати оилавӣ дар хоҷагии ҳозираи пахтакор ба ҷамъият фоиданок шуда метавонад. Бо назардошти наву серҷиҳата будани проблемаи омӯхташавандаи иҷтимоӣ мувофиқи программаи тадқиқоти социологӣ усулҳои зерини гирд овардани ахбороти ибтидоӣ муайян карда шуданд: мулоқоту сӯҳбатҳо бо одамони салоҳиятдор; таҳлили ҳуҷҷатҳо ва ҳисоботи статистикии хоҷагиҳои ҷудогона, ки дар шароити пудрати бригадавӣ ё оилавӣ кор кардаанд; гузаронидани пурсиши начандон калони интихобӣ — мусоҳиба бо аъзоёни оилаҳое, ки дар пахтакорӣ пудратро ҷорӣ кардаанд.

Мусоҳиби нахустини мо мудири шӯъбаи хоҷагии қишлоқи комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа А. Ниёзмамадов буд. Ӯ чунин мешуморад, ки масъалаҳои васеъ ҷорӣ намудани пудрати оилавӣ дар пахтакорӣ муносибати батафриқаро ба ҳар хоҷагии мушаххас тақозо дорад. На дар ҳама ҷо ба кор бурдани пудрати оилавӣ барои ҷамъият фоиданок шуда метавонад. Аз ин хусус дар нутқи М. С. Горбачёв дар съезди IV Умумииттифоқии колхозчиён низ сухан рафтааст: «Пудрат табиатан зуҳуроти демократӣ буда, худсарӣ ва якрангиро раво намедорад. Аз рӯи одат амал карда, ба тариқи мусобиқа дар ҳама ҷо айни як шаклро ҷорӣ кардан мумкин нест. Зеро, агар дар колхоз ё совхоз шаклҳои муайяни ташкили меҳнат, коллективҳои бригадавӣ, звенои аз рӯи ҳисоби хоҷагӣ амалкунанда ба вуҷуд омада бошанд, ки нағз кор карда, самараи зиёд мебахшанд, пас ҳоҷати онҳоро барҳам дода, ба тариқи сунъӣ ягон чизи дигарро ҷорӣ кардан нест». Дар рафти сӯҳбат

бо мудири шӯъбаи хоҷагии қишлоқи комитети партиявии райони Куйбышев маълум гардид, ки меҳнаткашони район ба инкишоф ёфтан ва паҳн гардидани усулҳои бригадавӣ ва оилавии ташкили меҳнат бағоят манфиатдоранд. Ӯ звенои оилавии С. Каримовро мисол овард, ки он аз ҳар гектар бештар аз 40 центнер пахта гирифтааст. Аз ҳисоби ҳосили баланди пахта С. Каримов бо хости худ як қисми замини ба ӯ ҷудо кардаи колхозро холӣ карда, дар он каду корид ва бадавлат бо нархи арзон бештар аз 7 тонна ҳосили каду дод. Ғайр аз ин, оилаи Каримовҳо барои нигоҳубин кардани ду сар модагов шартнома баст. Соли 1987 аз ҳар сар модагов оилаи мазкур 2500 килограмм шир дӯшид, ҳол он ки ба ҳисоби миёнаи колхоз ин миқдор ширро аз ду сар модагов мегиранд. Нишондиҳандаҳои баланди истеҳсолӣ ва ҳавасмандгардонии моддии звеноҳои пудрати оилавӣ майлу рағбати бисьёр колхозчиён ва коргарони совхозҳои ин районро ба вуҷуд оварданд. Дар хоҷагиҳои пахтакори райони Куйбышев дар ибтидои соли ҷорӣ доир ба парвариши пахта 109 звенои пудрати оилавӣ ташкил намуда, ба онҳо 897 гектар замини кишт ҷудо карда шуд. Дар хоҷагиҳои район пудрати оилавӣ дар ғаллакорӣ, гӯсфандпарварӣ, обчакорӣ, парвариши зироатҳои хӯроки чорво, боғдорӣ мавҷуд аст. Роҳбарони хоҷагиҳои пахтакори райони Куйбышев боварӣ доранд, ки шакли оилавӣ ва бригадавии пудрат кӯмак мерасонанд ҳосилнокии меҳнат хеле афзун гардонда шавад, аз ин рӯ, онҳо ин иқдомро ҳамаҷониба дастгирӣ менамоянд.

Дар се хоҷагии райони Коммунистӣ, ки мо ба он ҷо низ рафтем, дар ҳамаи бригадаҳои пудратӣ ва звеноҳои оилавӣ маҳсули меҳнати ҳар коркун назар ба бригадаҳои пешқадами аз рӯи усули кӯҳна коркунанда хеле зиёдтар аст. Ҳаққи меҳнат низ мувофиқан зиёдтар — моҳе аз 300 то 400 сӯм мебошад. Аз ҳама асосиаш — дар онҳо ба суръати тез афзудани ҳосили пахта, риояи қатъии агротехника, муносибати масъулиятшиносона ва манфиатдорона ба кор мушоҳида мешавад.

Барои ҳар аъзои звено ва бригада меъёру ҳаҷми кор дуруст муайян намуда, ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавии меҳнати онҳо пешбинӣ карда шудааст, барои ҳар гуна маҷлис камтар вақт сарф мешавад, ҳар аъзои оила вазифаю мақсадҳои коллективро аниқ медонад, вай ба гирифтани натиҷаи баланди ниҳоӣ аз дилу ҷон манфиатдор аст, миқдори справкаҳо, наряду ҳисоботи гуногун қариб 10 баробар кам шудааст. Агар пештар дар бригада барои ҳар як намуди кори ҳар колхозчӣ ё коргари совхоз дар якчанд варақ наряд тартиб дода мешуда бошад, пас аз бригада ё звенои пудратӣ ба бухгалтерияи колхоз ё совхоз танҳо як ҳуҷҷат — табели ҳаққи меҳнат фиристода мешавад.

Ғайр аз ин, маълум аст, ки дар бригадаҳои муқаррарӣ аз сабаби паст будани нархномаи корҳои хоҷагии қишлоқ дар бисьёр нарядҳо ҳаҷми корҳоро ошкоро зиёд менависанд. Масалан, як хишоварo сардори бригада ду ва ҳатто се баробар зиёд карда нишон медиҳад. Оиди дигар намудҳои кори хоҷагии қишлоқ низ ҳамин гуна нуқсонҳо такрор меёбанд. Дар коллективи пудратӣ сардори бригада дар давоми сол дар баробари аъзоёни бригада музди кор мегирад, яъне чи қадаре ки кор кунад, ҳамон қадар музд ва ба замми он 15 фоиз барои роҳбариаш мегирад. Дигар ҷиҳати ин кор низ муҳим аст: ба хароҷоти ғайрипланӣ худи коллективи бригада роҳ намедиҳад, чунки ҳамаи аъзоён ба сарфаи маблағе, ки як қисми онро ба тариқи мукофотпулӣ мегиранд, манфиатдоранд. Зарурати назорати беруна ба фаъолияти аъзоёни бригада ё звено низ аз байн меравад. Дар коллективи хурд ҳама чиз дар пеши назар буда, ҳамаи проблемаҳоро совети бригада ҳал мекунад, дар звенои оилавӣ бошад, кор боз ҳам осонтар аст — оила якто киса дорад.

Натиҷаҳои пурсиш нишон доданд, ки аксарияти мутлақи колхозчиён ва коргарони совхозҳо тарафдори ҷорӣ намудани шакли пудратии ташкили меҳнат мебошанд. Сабаби асосии тарафдор буданашон ҳосилнокии зиёди меҳнат, муҳити устувори маънавию психологӣ дар коллектив, қаноатмандӣ аз меҳнат, музди калони кор, ошкорбаёнии васеъ мебошад, ки он пеши роҳи ҳама гуна муфтхӯрӣ, муносибати бепарвоёна ба корро мегирад. Сабабҳои асосии тарафдор набудани баъзеҳо ба ин шакли ташкили меҳнат аз инҳо иборатанд:

— дар шароити пудрати бригадавӣ ва оилавӣ барои он музди кор зиёд аст (ба ибораи баъзе шахсони пурсидашуда), ки то қувваи охирин кор кардан лозим меояд;

— меҳнати бригадаю звеноҳои пудратӣ ғайрикифоя механиконида шудааст;

— ҷорӣ гардидани шаклҳои бригадавӣ ва оилавии пудрат, вақте ки барои ҳар аъзои бригада ё звено меъёру ҳаҷми корҳо аниқ муайян карда шудаанд, боиси холӣ шудани дасти коргарони иловагӣ мегардад, ки ин проблемаи бе он ҳам мураккаби ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб намудани аҳолиро тезу тунд гардонда метавонад;

— дар пахтакорӣ ба ҳар меҳнаткаши деҳот меъёри мувофиқ 3—3,5 гектар ҳисоб меёбад. Агар меъёр ҳангоми тақсими замин аз меъёри мувофиқ камтар шавад, пас мувофиқан ҳам музди кор ва ҳам ҳосилнокии меҳнат низ камтар мегардад (ин фикри аксарияти роҳбарони колхозҳо мебошад);

— хонандагони синфҳои болоӣ, чун қоида, аъзоёни бригадаҳои пахтакорӣ мебошанд, аз ин рӯ, онҳо баъди машғулият дар мактаб ва истироҳати кӯтоҳмуддат то соати 21 баробари дигарон кор мекунанд;

— ба касоне, ки заминҳои хуби ҳосилхез мерасад, онҳо бо сарфи ками меҳнат ҳаққи зиёд мегиранд.

Фикри тарафдорон, ба назари мо, бештар далелнок буда, ба шарҳу баён эҳтиёҷ надорад. Вале оид ба баъзе фикрҳои баҳам зид муфассалтар таваққуф менамоем. Чунин эрод одилона аст, ки меҳнати бригадаҳо ё звеноҳои пудратӣ кам механиконида шудааст у тайёрии махсус, баланд бардоштани савияи маълумот, ихтисос ва маданияти умумиро та-

лаб намекунад. Вале чунин аҳвол на фақат дар пудрати бригадавӣ, балки дар аксарияти хоҷагиҳои пахтакори Тоҷикистон ҷой дорад. Масалан, мо алҳол барои ҷамъоварии пахтаи маҳиннах мошинҳои хуб надорем. Сониян, азбаски ҷорӣ гардидани усулҳои прогрессивии хоҷагидорӣ боиси озод шудани дасти иловагии коргарӣ мегардад, оё пудрати оилавӣ ё бригадавӣ проблемаи шуғли аҳолиро мураккаб месозад? Ба фикри мо, агар дар ҳар хоҷагӣ бригадаҳои бинокорӣ ва истеҳсолоти ёрирасони худӣ сохта, инчунин соҳаи адои хизмати маишӣ инкишоф дода шавад, проблемаи шуғли аҳолиро дар деҳот бомуваффақият ҳал кардан мумкин аст. Барои мувофиқи сифат байни бригадаҳои пахтакор одилона тақсим кардани замин ба умури агрономии колхоз ё совхоз лозим аст, ки мувофиқи картограммаҳои мавҷуда ба ҳосилнокии заминҳои барои пудрат тақсимшаванда аз рӯи балл баҳо дода, дар асоси он барои ҳар бригадаи пудратӣ ва звенои оилавӣ план тартиб диҳад, то ки имкониятҳо баробар гардонда шаванд. Ва, албатта, дар ин бобат ошкорбаёнӣ лозим аст.

Чунон ки мебинем, масъалаҳои ҳалнашаванда вуҷуд надоранд, фақат дар хусуси ҳалли оқилонаю одилонаи онҳо фикр кардан лозим асту бас. Ба назари мо, худи ҷорӣ кардани пудрати бригадавию оилавӣ дар хоҷагиҳои пахтакори республика кори муфиду прогрессивист. Ин тақозои замон, роҳи стратегии партия оиди тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат аст.

**С. ҶОРӮБКАШОВ,**
**номзади илми фалсафа.**

# *БА ҶАВОНОН МАДАНИЯТИ МУСИҚӢ ОМӮЗЕМ*

МУСИҚӢ дар тарбияи эстетикии мактаббачаҳо роли муҳим мебозад. Вай ба ташаккули маънавии шахс таъсири зӯр расонда, меҳру муҳаббатро нисбат ба Ватан мепарварад.

Суруди хор шакли бештар дастраси ба маданияти мусиқӣ ҷалб намудани бачаҳо мебошад.

Аммо ин шакли муҳими тарбияи эстетикӣ дар мактабҳои республика ва пойтахти он ба қадри кофӣ инкишоф наёфтааст. Консертҳои хории хонандагони мактабҳои маълумоти умумии шаҳри Душанбе хеле кам баргузор мегарданд. Сабабаш дар он аст, ки муаллимони мусиқӣ барои ташкили сурудҳои хор хеле кам ташаббус нишон медиҳанд. Оё ин барои шаҳре, ки институти санъати худро дораду дар он кафедраи дирижёрии хор ва суруди хор амал мекунад, авфпазир аст? Ба фикрам, кафедраи мазкур барои барпо намудани коллективи касбии консертӣ аз ҷумлаи хонандагони мактабҳои маълумоти умумӣ, ки қодир аст мусиқии хор ва асарҳои нави композиторони тоҷикро ҳадафмандона ташвиқ намояд, ташаббускор шуда метавонад ва бояд шавад. Фестивалу азназаргузарониҳо ва конкурсҳо лозиманд, ки як навъ омили инкишофи маданияти хорсароӣ гарданд. Суруди хор бояд шакли бештар дастраси эҷоди мусиқии бачаҳо ва воситаи инкишофи фаъолонаи қобилияти мусиқишиносӣ бошад.

Тарбияи мусиқинавозон кори донишкадаҳои махсус аст. Тарбияи шунаванда, ки ӯ олами мусиқиро дуруст шинохта тавонад, кори муштараки мактаб, оила, аҳли ҷамоат мебошад. Махсусан мехостам ба симои муаллими мусиқӣ таваққуф намоям. Агар муаллими мусиқии мактаби маълумоти умумӣ худаш дар донишкадаи миёна ва олӣ тарбияи дахлдор нагирифта бошад, пас ба осонӣ тасаввур кардан мумкин аст, ки ӯ ба шогирдонаш чиро меомӯзад. Ин чунин маъно дорад, ки муаллими мусиқӣ бояд мусиқинавози ҳақиқӣ бошад. На ба он маъно, ки вай мусиқинавози касбӣ, композитор ё мусиқишинос бошад, балки мисли он, ки муаллими математика бояд математик, муаллими география географ бошад. Муаллими мусиқӣ бояд сидқан ва ҳақиқатан мусиқиро дӯст дорад, барои дигаронро ҷалб намудан қобил бошад. Вай бояд аз масъалаҳои асосии назария ва таърихи мусиқӣ, эстетика нағз воқиф ва, албатта, тайёрии зарурии педагогӣ, ҷамъиятӣ ва ҷамъиятӣ — сиёсӣ дошта бошад. Вале алҳол ҳамаи ин орзуи ширин аст. Ҳақиқат чунин аст, ки дар баъзе мактабҳо умуман дарси мусиқӣ гузаронида намешавад. Аз 93 мактаби маълумоти умумии шаҳри Душанбе танҳо дар 22 тоаш муаллимони мусиқии дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус кор мекунанд (дар мактабҳои боқимонда дарси мусиқӣ ба зиммаи муаллимони синфҳои ибтидоӣ гузошта шудааст).

Дар баробари ин қайд накардан мумкин нест, ки бароиислоҳи вазъияти мавҷуда аввалин кӯшиш карда мешавад. Ҳар гуна конференцияю машварат ва семинарҳои республикавию шаҳрӣ, ки вақтҳои охир гузаронда мешаванд ва дар онҳо муҳимтарин масъалаҳои назариявию амалии тарбияи мусиқавии мактаббачагон ва тайёр намудани муаллимони мусиқӣ муҳокима мегарданд, аз хусуси диққати рӯзафзун ба камолоти касбии муаллимони мусиқӣ шаҳодат медиҳанд. Охир ҳанӯз ба ҳамин қарибиҳо чунин форумҳо ҳодисаи бағоят нодир ба шумор мерафтанд. Баланд бардоштани савияи касбии муаллимон дар мадди назари доимии Институти шаҳрии такмили ихтисоси муаллимон мебошад. Муаллимони мусиқии мактабҳои шаҳр имкон доранд, ки дар курсҳои махсус асрори таълими мусиқиро комилан омӯзанд. Ин курсҳо барои программаи 156-соата мувофиқ сохта шуда, ба андозае фосиларо дар соҳаи тарбияи ибтидоии мусиқии муаллимон пур карда, онҳоро аз во-

қеаҳои ҳаёти мусиқӣ воқиф месозанд. Вале масъалаи барпо намудани базаи дахлдори моддӣ алҳол ҳалли худро интизор аст. Танҳо баъзе мактабҳо кабинетҳои мусиқию асбобҳои аёнӣ доранду халос. Чунин асбобҳои аёниро дарьёфт намудан басо душвор аст. Аз ҷумла, дар магазини «Асбобҳои аёнии таълимӣ» ба ман хабар доданд, ки чандин сол боз ба магазин васоити таълими мусиқӣ намефиристанд. Мактабҳо ҳақ надоранд, ки аз хизмати дигар ташкилотҳои савдо баҳра баранд.

Ман барои чӣ ҷаҳду ҷадал мекунам? Барои он ки дар мактабҳо кабинетҳои махсуси мусиқӣ, санъати тасвирӣ, тарбияи эстетикӣ барпо карда шаванд. Онҳо асбобҳои аёнӣ, адабиёти дахлдор дошта, бо воситаҳои техникӣ — диапроекторҳо, киноаппаратураю магнитофон, проигрывателу фонотека, материалҳои барои фаъолияти рассомӣ муҷаҳҳаз бошанд. Чунин кабинетҳо бояд мебели дахлдор дошта бошанд, ки он ба кори дар бачаҳо парвардани маданияти баланди кирдору рафтор ва завқи бадей мусоидат мекунад.

Хонандаи дигар метавонад зид барояд: вақте ки дар мактабҳои шаҳри Душанбе мебоист 64 ҳазор хонанда таҳсил кунанду вале дар онҳо сад ҳазор нафар мехонанд, аз хусуси кадом кабинетҳо сухан мерафтааст? Ба фикрам, шароитҳои дахлдорро ба назар гирифта, аз таълими бачаҳои шашсола худдорӣ кардан мумкин мебуд. Ба мураббиёни боғчаҳои бачагон программаи таълими шашсолаҳоро омӯзонда, бачаҳои шашсоларо дар боғчаҳои бачагон таълим додан ҳадафмандтар аст.

Тарбияи эстетикии ҷавонон бояд кори ҷонии иттифоқҳои эҷодӣ гардад. Таклиф менамоям, ки анъанаҳои маърифатомӯзии мусиқӣ эҳьё гардонда шавад. Асоси онҳоро ҳанӯз дар ибтидои Ҳокимияти Советӣ А. В. Луначарский, Б. В. Асафьев, Н. К. Крупская, Н. Я. Брюсова ва дигар арбобони намоёни маданият гузошта буданд. Композиторону мусиқишиносони мо бошанд, амалан аз мактаб ҷудо шуда монда, проблемаҳои онро намедонанд, онҳо бо мактаббачаҳо танҳо ба сифати меҳмонони фахрӣ мулоқот менамоянд. Вазифаи аъзоёни Иттифоқи композиторон на фақат аз офаридани асарҳои мусиқӣ, балки пропагандаи васеъ, манзури шунавандагон гардондани оҳангҳои нав ба нав иборат аст. Солҳои охир Иттифоқи композиторони Тоҷикистон як қатор маҷмӯаҳоро, аз қабили «Тоҷикистони офтобрӯя», «Чашма», «Салом, бачаҳо» тайёр ва нашр кард. Вале нашри маҷмӯа нисфи кор аст. Композитор барои ташвиқу тарғиби асараш бояд худ ба назди бачаҳо биравад, то ки рағбати онҳоро ба мусиқӣ пайдо ва ҳиссиёташонро бедор намояд.

Боре ман аз ҳамсолони писарам хоҳиш намудам, ки ягон суруди пионериро сароянд. Вақте ки онҳо бидуни парчаҳои ин ё он суруди пионерӣ ягон суруди томро ба хотир оварда натавонистанд, басо мутаҳайир гардидам. Онҳо ягон композитори барои бачаҳо оҳанг месохтагии тоҷикро низ номбар карда натавонистанд. Охир дар мо бисьёр чунин композиторон ҳастанд-ку. Баъзеи онҳо, аз қабили З. Миршакар, ҳатто сазовори мукофотҳои байналхалқӣ гардидаанд.

Ҷавонон баъди хатми мактаб баъзан барои баровардани қусури маълумоти мусиқии дар мактаб нагирифтаашон мекӯшанд, онҳо ба филармония мераванд, барномаҳои радио ва телевизионро, ки ҳам характери маърифатомӯзӣ ва ҳам концертӣ доранд, мешунаванду тамошо мекунанд. Дар айни замон студентон, масалан, аз хусуси дарьёфт карда натавонистани адабиёт дар бораи мусиқии ҳозираи тоҷик, таърихи он ва композиторон шикоят мекунанд. Маълумотнома дар бораи композиторони Тоҷикистон, ки нашриёти «Адиб» соли 1987 аз чоп баровардааст, якум, аз сабаби кам будани адади нашраш дастраси оммаи васеи хонандагон шуда наметавонад, дуюм, ороиши он беҳбудиро тақозо дорад.

Ба назарам, барои ислоҳи вазъияти мавҷудаи маълумоти мусиқии насли наврас ҷидду ҷаҳди тамоми ташкилотҳои бо тарбияи эстетикии наврасон машғулро муттаҳид намуда, программаи комплексӣ тартиб додан зарур аст. Ба татбиқи ин программа иттифоқҳои эҷодии республика, донишҷӯёну муаллимони Институти санъати ба номи Мирзо Турсунзодаро ҷалб намудан ҳадафманд мебуд. КМ ЛКСМ Тоҷикистон ва Вазорати маданияти республика маркази мутобиқгардонӣ шуда метавонистанд. Инчунин таклиф менамоям, ки дар донишкадаҳои Вазорати маданият спектаклъҳои нишондодаи студентон, коллективҳои бачагонаи хорсарой ва мусиқии ташкил кардаи онҳо дар мактабҳо ҳамчун ҳимояи кори дипломӣ ҳисобида шавад. Фарзандони мо бояд дар бораи композиторони худамон ва классикони маданияти ҷаҳонӣ тасаввурот дошта, жанрҳои санъати мусиқиро донанд, Чайковский, Глинка, Бетховенро ҳамчун равшангарони зарурии рӯҳи одамизод бипазиранд.

**Р. АЛИЕВА,**
**номзади илми таърих.**

# ИҚТИСОДИЁТ ВА ЭКОЛОГИЯ

**М. БУРҲОНОВА, Х. МУҲАББАТОВ,**
*номзадҳои илми иқтисодӣ*

**МАФҲУМИ ДАРАҶАИ БАЛАНДИ МАДАНИЯТ МАДАНИЯТИ ЭКОЛОГИИ ҶАМЪИЯТ, ЭҲТИЁТ КАРДАН ВА ОҚИЛОНА ИСТИФОДА БУРДАНИ МУҲИТИ ТАБИИИ ҲАЁТ ВА ФАЪОЛИЯТИ ИСТЕҲСОЛИИ МАРДУМ, ҲИФЗ КАРДАН ВА АФЗУН ГАРДОНДАНИ САРВАТҲОИ ТАБИАТРО ҲАМ ДАР БАР МЕГИРАД.**

**(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Конференцияи XIX партиявӣ)**

ДАР ҷаҳони имрӯз фаъолияти хоҷагии инсон омили тавонои дигаргунсозии табиат гардидааст. Зимнан, то марҳалаи муайяне муносибати истеъмолии инсон нисбат ба табиат объективан бо дараҷаи пасти тараққии олоти меҳнат, мақсадҳои худпарастонаи формацияҳои тосоциалистӣ, ки бо истисмор ва фоидаҷӯӣ марбут буданд, муайян мегардид. То нимаҳои асри XX истифодаи ваҳшиёнаи сарватҳои табиии замин дар шакли бӯҳронҳои ба назар намоёни экологӣ, ки ба мавҷудияти инсон заррае таҳдид мекарда бошад, зоҳир намешуд. Ҳоло фаъолияти хоҷагӣ ба муҳити зист таъсири калони манфӣ мерасонад. Дар натиҷаи ин масоҳати заминҳои фарсуда меафзояду ҳусни замин коста шуда, олудагии антропогении ҳаво, обҳои рӯизаминию зеризаминӣ ба амал меояд. Проблемаи муҳофизати муҳит дар назди ҳамаи мамлакатҳо арзи вуҷуд намудааст. Он яке аз муҳимтарин проблемаҳои умумиҷаҳонии замони ҳозира гардидааст.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба буньёди формацияи нави ҷамъиятӣ-иқтисодӣ ибтидо гузошт, ки ба он бояд тавазуни таъсири мутақобилаи тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда ва табиат хос бошад. Вале ин чунин маънӣ надорад, ки тавазуни мазкур худ аз худ, бидуни таъсиррасонии идоракунандаи ҷамъият, тавассути механизми планӣ ва хоҷагӣ ба амал меояд.

Таҷриба нишон дод, ки дар аввалин марҳилаҳои социализм дар натиҷаи вазифаҳои таъхирнопазири иқтисодӣ, ки усулҳои ҳалли онҳо

на ҳамеша ба муҳофизаи табиат, олами набототу ҳайвонот хизмат мекунанд, ба муҳити табиат муносибати на чандон эҳтиёткорона роҳ дода мешуда бошад. Техника ва технологияи истеҳсолот дар муддати даҳсолаҳо аз рӯи қолабҳои кӯҳна, ки дар давраҳои гузашта ба вуҷуд омада буданд, тараққӣ мекунанд. Вале ба қадри инкишофи неруи истеҳсолӣ ва илмӣ-техникӣ, афзоиши шаклҳои экстенсивӣ ва баъдҳо шаклҳои интенсивии муносибат бо табиат, хусусан шаклҳое, ки хилофи қонунҳои тараққии он мебошанд, инсоният бо вусъати бӯҳронҳои экологӣ, ки ба мавҷудияти худи бани башар таҳдид мекунанд, дучор гардид.

Дар марҳали аввал қарор гирифтани нишондиҳандаҳои тараққии иқтисодӣ, кӯшиши ба даст овардани ба ном «ҳаҷми умумӣ» вазифаҳои муҳофизати муҳитро дар мамлакати мо ба муддати дуру дароз ба ақиб партофт. Дар шароити иқтисодиёти ба фармонфармоию маъмурӣ асосёфта, идоракунӣ ва планкашии сирф соҳавӣ муносибати боэҳтиётона нисбат ба табиат ва ресурсҳои он ба доиран манфиатҳои аввалиндараҷаи ҷорин соҳаҳо ва корхонаҳо дохил намешуд. Баръакс, механизми кӯҳнаи хоҷагӣ роҳбарони корхонаҳоро маҷбур мекард, ки ба сарфи ресурсҳо, хусусан ресурсҳои «муфт»-и беарзиш — ҳаво, об, замин аҳамият надиҳанд. Дар натиҷа дар як қатор ноҳияҳои табиӣ-иқтисодии мамлакат вазъияти душвори экологӣ ба вуҷуд омад. Фақат тадбирҳои махсуси муҳофизати табиат барои барқарор намудани мувозинати табиат мусоидат карда метавонанд. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи бозсозии куллии кори муҳофизати табиат дар мамлакат» барои бартараф намудани муносибати идоравӣ, таъмини ҳалли комплексии масъалаҳои муҳофизати табиат ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои он нигаронида шудааст.

Дар тӯли бист соли охир дар республикаи мо преблемаҳои ниҳоят ҷиддии экологӣ ба вуҷуд омадаанд. Онҳо бо тараққии хоҷагии қишлоқ, саноат, нақлиёт ва соҳаҳои дигар марбутанд. Вайрон шудани мувозинати экологӣ, ки ба аксарияти шаҳрҳо ва минтақаҳои табиӣ-иқтисодии Тоҷикистон хос аст, тамоюл ба афзоиш дорад. Ин процесс дар ниҳояти кор на фақат боиси бад шудани нишондиҳандаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ мегардад, балки ба саломатии одамон низ таъсири манфӣ мерасонанд.

Дар хоҷагии қишлоқи республика хусусияти асосии экологии он дар афзалият доштани яккаziроат мебошад. Яккаziроат ногузир боиси ба вуҷуд омадани шароит барои афзоиши ҳашароти зараррасон ва алафҳои бегона мегардад. Барои мубориза зидди онҳо моддаҳои химиявӣ ба кор бурда мешаванд. Пеши роҳи афзоиши ҳашароти зароварро ҳатто бо усули коркарди 10—15 каратаи пахтазор тавассути пестицидҳо гирифтан аз имкон берун аст. Вале чунин коркардҳо барои муҳити зист бағоят хатарнок мешаванд.

Барои ба даст овардани ҳосили фаровон лозим меояд, ки ба воҳиди майдон ба миқдори зиёд нуриҳои минералӣ андохта шавад, вале дар айни замон маълум аст, ки 60 фоиз ё аз он бештари миқдори нуриҳои минералиро растаниҳо ҳазм карда наметавонанд ва он ба манбаи иловагии олудашавии хок ва об мубаддал мегардад. Як қисми моддаҳои заҳрдори химиявӣ ва нуриҳои минералӣ, ки бевосита мувофиқи таъинот истифода нашуда мемонад, ба талафот ё зиёни истеҳсолот табдил меёбад, ки ҳаҷми онҳо ба маблағи барои истеҳсоли ин моддаҳо сарфшуда баробар аст. Дар бисёр хоҷагиҳо мо шоҳиди риоя карда нашудани оддитарин қоидаҳои нигоҳдории моддаҳои заҳрдори химиявӣ мешавем. Дар зарфи даҳсолаҳо барои зиёд намудани миқдори умумии ҷамъоварии пахта оддитарин қоидаҳои тараққии хоҷагии қишлоқ, сарфа намудан ва такрористеҳсоли неруи биологии замин вайрон карда мешуданд. Ҳамаи звеноҳои идоракунии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ гирифтори касалии торафт зиёд кардани истеҳсоли пахта шуда

буданд. Майдони пахтаи колхозҳои республика 80 фоиз ва дар баъзе минтақаҳо 90—95 фоизи замини обиро ташкил намуд, ки ин боиси бе-қувват шудани заминҳои кӯҳнашудгор гарднд. Дар тӯли даҳсолаҳо (30—40 сол) дар як замин фақат пахта кишт мешавад, киштгардон амалан барҳам хӯрд, ҳосилнокиро, ки бемайлон паст меравад, зӯр зада бо химиконии аз ҳад зиёд иигоҳ доштанӣ мешаванд. Ин боиси аз моддаҳои химиявӣ заҳролуд шудани обу замин, наботот мегардад ва барои бад шудани сифати маҳсулоти хӯрокворӣ (равғани пахта, шир, сабзавот, гӯшт) бетаъсир намемонад. Бо моддаҳои химиявӣ олудашавии дарьёҳо, обанборҳо ва конҳои мо вусъат меёбад, касалиҳое, ки аз ин сар мезананд, дар байни одамон афзуда истодаанд.

Ин ҷо аз олимони соҳаҳои хоҷагии қишлоқ ва биология, ки усулҳои самараноки таъмини биологии пеш бурдани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқро муайян намекунанд, метавон рӯирост иддао кард. Вале ба ин кор шитоб намекунем. Охир махфӣ нест, ки мо солҳои зиёде миллионҳо сӯмро барои сохтмони объектҳои анъанавии химиконии хоҷагии қишлоқ сарф намуда, ҳангоми ҷудо намудани маблағ барои кор карда баромадани усулҳои биологии муҳофизати муҳит хасисӣ мекардем. Аз ин сабаб ин гуноҳи илми биология набуда, балки бадбахтии он аст. Самтҳои асосии ҳалли ҳамаи ин проблемаҳо маълуманд. Инҳо собитқадамона барҳам додани монополияи мутлақи пахта, ҷорӣ ва барқарор намудани киштгардони мӯътадил, инкишофи хоҷагии қишлоқи серсоҳа, қатъиян вусъат додани кори муқаррар ва ҷорӣ кардани усулҳои биологӣ ва тадриҷан маҳдуд намудани усулҳои химиявӣ мебошад.

Қайд кардан лозим аст, ки дар ҳудуди республика мувозинати табиии ландшафти кӯҳсор ва дарьёҳо хеле вайрон карда шудааст. Мувофиқи тасдиқи тадқиқотчиён, дар гузаштаи наздик тақрибан сеяки ҳудуди ҳозираи республикаи мо бешазор буд, ки он қариб 5 млн. гектарро ташкил мекард. Соли 1932 экспедицияи Помири Тоҷикистони АИ СССР муайян намуд, ки он дам бешазорҳо то 1,8 млн. гектар кам шудаанд. Худи ҳамон вақт академик В. А. Комаров ин ҳодисаро бисьёр ташвишовар дониста, вазифаи барқарор намудани бешазорҳоро ҳамчун яке аз вазифаҳои муҳимтарин ба миён гузошта буд. Ҳоло майдони бешазорҳои республика танҳо 350 ҳазор гектарро ташкил медиҳад. Дар натиҷаи корҳои барқароркунии бешазорҳо дар зарфи 40 соли охир ба қиёси он майдоне, ки дар зарфи 50 сол нест карда шудааст, 350 маротиба камтар майдон ба категорияи бешазор баргардонда шудааст. Нест карда шудани бешазорҳо суръати аз обу бод фарсудашавии замин, инчунин процессҳои пайдоиши селҳоро дар минтақаҳои кӯҳистон тезонид.

Процессҳои фарсоиши замин боиси ташвиши калон гардидааст. Ҳоло аз 4 млн. гектар майдони зироат қариб 80 фоизаш ба фарсоиш гирифтор шудааст. Ин на фақат хосиятҳои биологӣ ва агрономии заминро хароб мекунад, балки боиси паст шудани ҳосилнокӣ ҳам мешавад. Фарсоиши сатҳи замин, хусусан дар чарогоҳҳои баландкӯҳ, сабаби кам шудани наботот мегардад, ки ин базаи хӯроки чорводории чарогоҳиро суст мекунад. Дар вақташ академик Н. И. Вавилов навишта буд: «Яке аз муҳимтарин масъалаҳои Тоҷикистон ин хушсифат гардондани чарогоҳҳо мебошад, ки зери пои чорво хароб гардидааст». Бинобар ин барои мубориза зидди фарсоиши замин ва барқарор намудани чарогоҳҳо тадбирҳои самарабахш андешидан лозим.

Ифлос шудани ҳавзаи фазоии шаҳрҳо тавассути саноат, нақлиёт, станцияҳои электрии олавӣ, дегхонаҳо низ басо ташвишовар аст. Яке аз хусусиятҳои табиии республика ин қудрати ками худтозакунии атмосфера мебошад, ки ба он як қатор омилҳои метеорологӣ (суръати ками ҷараёни ҳаво, инверсия, сокит мондани ҳаво, туманҳо) сабабго-

ранд. Мувофиқи маълумоти Управленияи обуҳавосанҷии РСС Тоҷикистон ҳавзаҳои фазоии минтақаҳои калони табиӣ-иқтисодии республика — Вахш ва Ҳисор, ки дар он ҷо манбаъҳои ифлосии саноат ва нақлиёт гирд омадаанд, бештар ифлос мегарданд. Гардиши ҳавои атмосфера дар кӯҳу водӣ бо тағьири самти ҷараёни худ дар давоми шабонарӯз ифлосиҳоро аз ин сӯ ба он сӯ бурда, онҳоро дар фазои водиҳо ҷамъ мекунад.

Корхонаҳои калони саноатӣ, ки манбаъҳои асосии ифлоскунии ҳаво мебошанд, дар Душанбе воқеъ гардидаанд. Аз ҷиҳати ба фазо партофтани миқдори ифлосӣ заводи цемент ҷои аввалро мегирад. Ифлосие, ки ҳар сол он ба ҳаво мепартояд, қариб 8 ҳазор тонниаро ташкил медиҳад. Сабабгори қариб 30 фоизи ифлосшавии ҳаво корхонаҳои саноати масолеҳи бинокорӣ мебошанд. Миқдори ифлосиҳои зарарнок, ки аз нақлиёти автомобилӣ ба ҳаво меравад, қариб 70 фоизро ташкил медиҳад. Дар корхонаҳои шаҳр аз 230 дастгоҳи аз газу ғубор тозакунӣ 80-тоаш вайрон ё ғайриперспективӣ мебошад. Қариб ҳамаи корхонаҳои саноатӣ дар доираи шаҳр воқеъ гардидаанд ва минтақаҳои санитарӣ-муҳофизакунӣ надоранд.

Дар шароити обу ҳавои бағоят номусоид дар ҳамаи нуқтаҳои мушоҳидакунӣ ба миқдори зиёд гирд омадани окиси карбон, гази дорои гӯгирд ва ғубор ба назар мерасад. Ҳангоми вазидани боди «афғон» ҷамъшавии ғубор тақрибан 9—10 баробар меафзояд.

Бо вуҷуди он ки 90 фоизи иқтидори системаи энергетикии республикаро станцияҳои обӣ ташкил медиҳанд, ҳар сол барои эҳтиёҷоти станцияҳои олавӣ ва дегхонаҳои гармидиҳанда беш аз 35 фоизи ҳамаи ресурсҳои сӯзишворие, ки дар саноат истифода мешавад, масраф мегардад.

Станцияҳои олавӣ ва дегхонаҳо манбаъҳои калонтарини ифлоскунандаи муҳити шаҳрҳои республика мебошанд. Камбудии асосии корашон аз он иборат аст, ки дар онҳо қариб ягон дастгоҳи тозакунии ифлосии ба ҳаво партофташаванда вуҷуд надорад. Масалан, дар станцияи электрии олавии Душанбе фақат 6—8 фоизи моддаҳои ифлоси ба ҳаво партофташаванда, асосан заррачаҳои сахт дошта ва безарар гардонда мешавад. Станция электрии олавӣ ҳавои шаҳрро пеш аз ҳама бо ангидриди гӯгирд, ки бисьёр зарарнок мебошад, ифлос мекунад. Солҳои 1986—1987 вазъият аз сабаби дар ин ҷо ба сифати сӯзишворӣ истифода шудани мазути дорои то 3 фоиз гӯгирд хеле бад шуд. Дар натиҷа ба ҳаво партофта шудани ангидриди гӯгирд қариб 3 баробар афзуд, ки ин аз меъёр хеле зиёд аст. Маълум аст, ки навъи аз ҷиҳати экологӣ тозаи сӯзишвории энергетикӣ барои станцияҳо гази табиӣ мебошад. Ҳангоми сӯхтани он миқдори окиси азот дар ифлосиҳои партофташаванда назар ба станцияҳое, ки бо ангиштсанг ё мазут кор мекунанд, хеле кам аст.

Дар сурати дар республика асоснок ҷойгиронидани станцияҳои нави олавӣ маҷмӯи томи омилҳоеро ба назар бояд гирифт, ки яке аз муҳимтарини онҳо омили экологӣ мебошад. Дар балланси перспективии энергетикии республика истифодабарии манбаъҳои ғайрианъанавии энергияро, ки афзалияти экологӣ доранд, дохил кардан зарур аст. Дар даврам истифодабарии объектҳои калони гидроэнергетикӣ ҳам як қатор оқибатҳои манфии онҳо зоҳир мегарданд. Пасту баландшавии сатҳи об дар обанборҳо боиси тағьир ёфтани рельефи соҳил, зери об мондани заминҳо, пайдошавии пастобҳо мегардад. Режими зуд-зуд тағьирёбандаи кори ГЭС-ҳо ва обанборҳои калоне, ки дар ноҳияҳои дорои хатари зилзила сохта мешаванд, боиси қувват гирифтани фаъолии сейсмикии кӯҳҳо мегардад. Маълум аст, ки ҳар ҷорумин дарғот дар ҷаҳон фаъолии сейсмикиро зиёд мекунад, ин ҳатто дар ноҳияҳое мушоҳида мешавад, ки аз ҷиҳати таконҳои зеризаминӣ ором мебошанд.

Ба ин муносибат сохтмони ГЭС-и Роғун, ки дар шароити душвори геологӣ сурат мегирад, ташвиши калонро ба вуҷуд меоварад. Обанбори ГЭС-и Роғун, мувофиқи лоиҳаи техникӣ, чунон ҷой гирифтааст, ки дар тамоми тӯли худ бо минтақаи шикастагии Вахш — сарҳади ду ноҳияи калони стурктурӣ дар минтақаи фаъоли сейсмикӣ рост меояд. Вазъияти умумии мураккаби геологии ин ноҳия метавонад хатари зилзиларо дар ин ҷо бештар созад. Ба ҳисоб гирифтани чунин омилҳо, монанди масоҳати заминҳои кишти зироат, вайрон кардани робитаҳои мавҷудаи хоҷагии халқ, тағьир ёфтани сифати оби обанбор далолат мекунанд, ки ба омилҳои экологӣ ҳангоми интихоб намудани ҷои дарғот, муайян кардани нишондиҳандаҳои ГЭС-ҳои сохташаванда диққати зиёд додан лозим аст. Станцияҳои камиқтидори электрӣ аз бисьёр оқибатҳои калони манфӣ эмин буда, амалан шароити табиии маҳаллии сохтмони худро тағьир намедиҳанд. Агар сарфаи кашондани сӯзишвории моеи камьёфт ба кӯҳистон ба назар гирифта шавад, арзиши аслии истеҳсоли энергияи электр дар ГЭС-ҳои хурд назар ба энергияи электрии станцияҳои дизелӣ пасттар аст. Масалан, сохтмони ГЭС-ҳои хурд дар ВАБК имкон медиҳад, ки ба ҳисоби миёна соле 660 млн. киловатт-соат қувваи электр истеҳсол карда шавад. Ин барои сарфаи беш аз 300 ҳазор тонна сӯзишвории шартӣ ё 23,8 млн. сӯм маблағ имкон медиҳад.

Ба назар гирифтан лозим аст, ки бозгашт ба сохтмони ГЭС-ҳои хурд дар савияи нави техникӣ бо автоматонии пурраи станцияҳо сурат мегирад. Дар ноҳияҳое, ки таъмини мутамарказ қувваи электр надошта, дорои обпарҳои начандон баланд мебошанд, метавон шаклҳои бисьёри сохтмони станцияҳои хурд ва хурдтаринро интихоб намуд.

Ба муносибати тараққии босуръати соҳаҳои саноат дар комплекси Ҷануби Тоҷикистон (дар шаҳрҳои Турсунзода, Қалининобод, Қӯрғонтеппа) металлургияи ранга ва саноати химия барин соҳаҳои энергияталаб ба вуҷуд омаданд. Ин соҳаҳо дар ифлоскунии муҳит нақши асосӣ доранд. Ифлосие, ки аз заводи алюминии Тоҷикистон ба ҳаво меравад, хеле зиёд аст. Ба ҳисоби миёна таҷаммӯи солонаи водороди фтордор дар шаҳри Турсунзода ба ҳисоби миёна ду баробар афзуда, то ҳоло дар ҳамин ҳолат боқӣ мондааст. Ифлосшавии ҳавои атмосфера бо водороди фтордор на танҳо дар масоҳати калони водии Ҳисор, балки ба вилояти ҳамсоя — вилояти Сурхандарьёи РСС Ӯзбекистон паҳн мегардад. Ба қарибӣ комиссияи махсуси Совети Вазирони республика муқаррар намуд, ки миқдори фтор дар баргҳои анор, хурмо, шафтолу, лимӯ, ангури минтақаҳои ҳамшафати завод аз меъёр зиёд шудааст. Ифлосшавии ҳавои атмосфера бо партовҳои заводи алюминӣ проблемаи ҷиддии иқтисодӣ мебошад, зеро он яке аз заводҳои калонтарини мамлакат ва ҷаҳон мебошад ва дар қисми сераҳолии республика, ки заминҳои пурқимати обӣ дорад, ҷой гирифтааст.

Дар водии Ёвон ифлоскунандаи ҳаво заводи электрохимиявии Ёвон ва станцияи электрии олавии Ёвон мебошанд. Дар партовҳои заводи электрохимиявӣ ғубор, хлор, водороди хлор, окиси углерод, дуокиси азот, ангидриди гӯгирд ва ғайра мавҷуданд. Бояд қайд намуд, ки чунин таркиби заҳрнок, монанди хлор, ки аз заводи электрохимиявӣ паҳн мешавад, ба посёлкаи Ёвон мерасад ва дар он ҷо таҷаммӯи он аз меъёр хеле зиёд аст.

Яке аз манбаъҳои калони ифлоскунии ҳаво заводи нуриҳои азотии Вахш мебошад. Партовҳои умумии он дар ҳаво дорои ғубори карбамид, гази карбон, аммиак, ангидриди гӯгирд, окиси азот барин моддаҳои зарарнок мебошанд. Гарчи завод дорои минтақаи яккилометрии санитарӣ — муҳофизавӣ мебошад, партовҳои он ба фосилаи дуртар паҳн мешаванд.

Бояд қайд намуд, ки минтақаҳои санитарӣ-муҳофизавии (агар чунин минтақаҳо вуҷуд дошта бошанд) қариб ҳамаи корхонаҳои сано-

атии республика ба талаботи ҳозиразамон ҷавоб дода наметавонанд. Онҳо бе назардошти шароити мушаххас сохта шудаанд, кабудизор карда нашудаанд ё қисман кабудизор карда шудаанд. Шароити табиӣ-иқлимии Тоҷикистон талаб мекунад, ки минтақаҳои муҳофизавӣ на фақат дар атрофи корхонаҳо, балки дар атрофи худи шаҳрҳо ҳам сохта шаванд.

Дигар проблемаи муҳим истифодаи ресурсҳои об мебошад. Дарьёҳо ва обанборҳои сершумори республика, ки барои ҳифзи муҳити табиат ва таъмини аҳолӣ бо оби нӯшокӣ аҳамияти калон доранд, ба сифати обпартоҳои канализационӣ ва саноатӣ истифода бурда мешаванд. Мувофиқи маълумотҳои мавҷуда, дар республика соли 1986 партови обҳои ифлос назар ба соли 1980-ум 17 фоиз ё 860 млн мукаабметр зиёд шуд. Зимнан партови обҳои ифлоси тозакарданашуда дар ин муддат 24,5 фоиз ва партови обҳои ифлоси ғайрикифоя тоза кардашуда 3,8 баробар афзуд. Қариб 87 фоизи обҳои ифлосро корхонаҳои тобеи иттифоқӣ ва 90 фоизи обҳои ифлоси ғайрикифоя тоза кардашударо корхонаҳои Вазорати хоҷагии коммуналии РСС Тоҷикистон ба обанборҳо мепартоянд.

Агар аз ҷиҳати ҳаҷми ҳавза гирифта шавад, миқдори аз ҳама зиёди партовҳои оби ифлос ба дарьёи Кофарниҳон ва Вахш рост меояд. Ҷӯйборҳои ин дарьёҳо ниҳоят ифлос шудаанд, ки ин аҳамияти эстетикӣ ва рекреационии онҳоро паст мекунад.

Ҳоло режими гидрохимиявии табиии дарьёи Кофарниҳон (ҷараёни мобайнӣ) ва шохобҳои он бо обҳои партови корхонаҳои маишӣ, саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ бисьёр ифлос карда шудаанд. Обе, ки аз ҳамаи манбаъҳо барои муоинаи бактериологӣ гирифта шуд, беш аз 40 фоизаш ба талаботи санитарӣ ҷавоб намедиҳад, дар об миқдори азот, аммоний, нитратҳо ва фосфатҳо зиёд аст. Дарьёи Варзоб қариб дар тамоми тӯли худ моддаҳои органикӣ ва микробҳои патогенӣ дорад. Оби дарьёи Варзоб баъди ба он ҳамроҳ шудани дарьёи Такоб бештар ифлос мегардад. Ин моддаҳо ба воситаи обҳои партови комбинати шпати плавикии Такоб ба дарьё мераванд. Дарьёҳои хурд, ҷӯйҳо ва каналҳо аз партовҳои корхонаҳои саноатӣ ва коммуналӣ басо ифлос гардидаанд.

Супоришҳои оид ба қатъи партофтани обҳои ифлос ва ба қадри кифоя тозакарданашудаи корхонаҳои саноатӣ ва коммуналӣ-маишӣ ба обанборҳо иҷро карда намешаванд, зеро ҳаҷми обҳои партове, ки ба иншооти тозакунии обҳои ифлос равона карда мешаванд, назар ба иқтидори ин иншоотҳо 2—3 баробар зиёд аст (шаҳрҳои Кӯлоб, Қӯрғонтеппа, Ленинобод, Орҷоникидзеобод). Дар баъзе шаҳру посёлкаҳо бошад, иншоотҳои тозакунии канализационӣ умуман вуҷуд надоранд (Қайроққум, Конибодом, Ҳисор, Восеъ ва ғайра).

Планҳои истифодаи маблағи сохтмони иншоотҳои тозакунанда иҷро намегарданд. Масалан, соли 1986 барои тадбирҳои муҳофиза ва оқилона истифода бурдани ресурсҳои об 14,7 миллион сӯм ҷудо карда шуда буд. Аз он фақат 75 фоизаш истифода шуд. Бояд қайд кард, ки баробари иҷро нашудани планҳои сохтмони асосӣ ва бо техникаи нав таҷҳизонидан, одатан, аз ҷумлаи объектҳои будшаванда объектҳои барои муҳофизати табиат пешбинишуда аз план бароварда мешаванд.

Дар республика бояд барои комилан пешгирӣ кардани ба дарьёю обанборҳо рафтани ҳар хел партови истеҳсолӣ ва маишӣ маҷмӯи тадбирҳои таъхирнопазир ба амал бароварда шаванд. Бо тамоми манбаъҳои ифлоскунӣ муборизаи қатъӣ бурда, ҳатто корхонаҳои ифлоскунандаи обу ҳаворо бастан даркор. Ба Комитети давлатии оид ба муҳофизати табиат, ки дар республика ташкил гардид, чунин ваколат дода шудааст.

Дар республика тараққӣ додан ва ҷой гирондани объектҳои саноатӣ ва энергетикӣ, нақлиёт ва хоҷагии қишлоқро бо назардошти хусусиятҳои табиӣ-иқлимии онҳо, ки сохтмони корхонаҳои дорои партовҳои зарарнок маҳдуд мекунанд, ба план гирифтан лозим аст. Ҳангоми ҷойгиронӣ ва сохтмони объектҳо бояд ба он территория баҳои комплексӣ дода, аҳамияти иҷтимоӣ, иқтисодӣ ва табиии он муайян карда шавад.

Барои беҳтар намудани вазъияти санитарии ҳавзаи ҳавои шаҳрҳо корхонаҳои ифлоскунандаи атмосфераро аз ҳудуди онҳо берун баровардан лозим аст ва ба ҳеҷ сурат дар доираи ин шаҳрҳо ин гуна истеҳсолот бунёд карда нашавад. Роҳҳои транзитии нақлиётро ҳам аз доираи шаҳрҳо берун баровадан зарур аст.

Дар республика ба амал баровардани Программаи комплексии муҳофизати табиати РСС Тоҷикистон, ки ба тартиб додани он ташкилотҳои манфиатдор таҳти роҳбарии АИ РСС Тоҷикистон сар кардаанд, зарурати ҷиддӣ гардидааст. Ба назари мо, ин программа бояд вазифаҳои зеринро иҷро намояд:

— дар асоси нормативҳои умумииттифоқӣ ҷойгиронии аз ҷиҳати экологӣ асоснокн қувваҳои истеҳсолкунандаи республикаро таъмин созад;

— процессҳои кампартов ва бепартови технологиро ҷорӣ намояд, умури муонна ва назоратро барои муайян намудани дараҷаи ифлосии муҳити зист аз нав таҷҳизонида ва вусъат диҳад;

— усулҳои баҳодиҳӣ ба ресурсҳои табиӣ ва самаранокии иҷтимоӣ-иқтисодии тадбирҳои оид ба муҳофизати табиатро такмил диҳад, ҳамаи лоиҳаҳо ва нақшаҳоро ҳатман мавриди экспертизаи экологӣ қарор диҳад;

— асосҳои ҳуқуқии фаъолияти муҳофизати табиат ва ресурссарфакунии Комитетҳои навбунёди оид ба муҳофизати табиатро муқаррар намояд;

— системаи тарбияи экологии аҳолиро инкишоф дода, онро куллан беҳтар созад.

Ин нуктаи охирин хусусан ба роҳбарони хоҷагиҳо дахл дорад, ки онҳо наметавонанд аз муносибатҳои кӯҳна ба ҳалли масъалаҳои экология даст кашанд ва ин масъалаҳоро назар ба истеҳсолот дуюмдараҷа ҳисоб мекунанд. Бинобар ин дар ҳамаи зинаҳои системаи таълимот, инчунин дар системаи такмили ихтисос доир ба муҳофизати муҳит курси махсус ҷорӣ кардан ҳадафманд аст.

Нормативҳои программаи комплексӣ бояд ҳангоми муайян намудани пешомади тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаи республика ҳатман риоя карда шаванд.

# СТРУКТУРАИ ИҶТИМОИИ КОЛЛЕКТИВИ МЕҲНАТӢ

**Р. ҚУРБОНОВ,**
*аспиранти Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС*

РОҲИ стратегии КПСС оиди тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат, бозсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятиро танҳо дар сурати ба фаъолияти амалии бунёдкорона ҷалб намудани оммаҳои васеътарини меҳнаткашон ба амал баровардан мумкин аст. М. С. Горбачёв дар съезди XXVII партия чунин қайд кард: «...Вазифа аз он иборат аст, ки дар амал тамоми истеҳсолотамонро ба талаботи ҷамъият, ба қонеъ кунонидани эҳтиёҷоти одамон тобеъ намоем, идоракуниро ба баланд шудани самараю сифат, тезонидани пешрафти илму техника, афзоиши ҳавасмандии коркунон ба натиҷаҳои меҳнат, ба вусъат додани ташаббусу кордонии социалистии ҳар звенои хоҷагии халқ ва пеш аз ҳама коллективҳои меҳнатӣ равона кунем».

Дар иҷрои чунин вазифаҳои бағоят калону мураккаб иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмӣ-истеҳсолӣ роли асосӣ мебозанд. Онҳо беш аз пеш звеноҳои асосии ҳисоби хоҷагии истеҳсолоти ҷамъиятӣ гардида, корхонаҳои саноатӣ, ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашию конструкторӣ ва дигар ташкилотҳоро дар бар мегиранд. Яке аз ҷиҳатҳои муҳими фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ такмили структураи иҷтимоӣ, инкишофи функцияҳои иҷтимоӣ мебошад. Ин бояд ба пурзӯр гардондани таъсири омили инсонӣ ба натиҷаҳои истеҳсолот ва дар як вақт ба ҳарҷониба инкишоф додани шахсият равона карда шавад. Ба ибораи Қ. Маркс, сарват на ягон чизи дигар, балки мутлақо ошкор сохтани қобилияти эҷодкории инсон аст (ниг. Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 46, қисми 1, саҳ. 476).

Корхонаи социалистӣ ячейкаи ибтидоӣ ва асосии истеҳсолӣ, иқтисодӣ ва иҷтимоии ҷамъияти социалистӣ мебошад. Маҳз дар ҳамин ҷо хислату хусусиятҳои асосии муносибатҳои истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ зуҳур мёебанд. Конституцияи СССР ва Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ ба коллективи меҳнатӣ дар иҷрои вазифаҳои иқтисодию иҷтимоӣ, тарбияи одами нав ҳуқуқҳои калон додаанд.

Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъият, дар шароити революцияи илмӣ-техникӣ робитаҳои мутақобилаи соҳаҳои истеҳсолот пурзӯр гардида, тахсиси истеҳсолот вусъат мёебад, суръати кооперативонӣ меафзояд.

Асоси процесси ҷамъиятигардонии истеҳсолот роҳи оид ба концен-

трацияи истеҳсолот, кам кардани объектҳои идоракунӣ ва муттаҳидгардонии онҳо мебошад. Барпо намудани иттиҳодияҳо омили муҳими ҷамъиятигардонии минбаъдаи истеҳсолоти социалистӣ, марҳалаи қонунии инкишофи системаи социалистии хоҷагидорӣ мегардад, сабабаш тараққӣ ёфтани қувваҳои истеҳсолкунанда ва дар СССР ба комплекси ягонаи хоҷагии халқ табдил ёфтани иқтисодиёт мебошад.

Дар съезди XXVII КПСС Н. И. Рыжков қайд кард: «Қамбудии калони кори такмили идоракунӣ дар гузаштаи наздик ин буд, ки ба роли структураҳои ташкилӣ дар зиёд кардани самараи хоҷагидорӣ кам аҳамият дода мешуд. Солҳои охир кори барпо намудани иттиҳодияҳои истеҳсолӣ шакли асосии ташкили истеҳсолот нагардиданд. Ин процессро аз нав вусъат додан зарур аст».

Дар Тоҷикистон процесси барпо намудан ва инкишоф додани иттиҳодияҳо бағоят гуногун ҷараён меёбад. То соли 1975 дар саноат 50 иттиҳодия, дар панҷ соли баъдина боз 5 иттиҳодия ташкил карда шуд, ба ҳиссаи онҳо 43,5 фоизи маҳсулоти фурӯхташаванда ва 37,7 фоизи шумораи коркунон рост меояд. Ба ҳайати иттиҳодияҳо 96 воҳиди истеҳсолӣ ва корхонаҳои мустақил дохил мешуданд. Соли 1985 адади иттиҳодияҳо кам шуда то 51 фаромад, мувофиқан вазни қиёсии маҳсулоти фурӯхташванда (то 34,3 фоиз) ва шумораи коркунон (то 33,1 фоиз) кам шуд.

Иттиҳодияҳои истеҳсолӣ аз корхонаҳои муқаррарӣ на фақат бо дараҷаи баланди ҷамъиятӣ буданашон, балки бо мазмуни нави мустақилияти фаврӣ — хоҷагии худ фарқ мекунанд, ки ин иштироки фаъолонаи коркунонро дар идора кардани иттиҳодия, ҷустуҷӯи шаклу усулҳои нави ҷалб намудани онҳо ба идоракунии корҳои коллектив, инкишоф додани шаклҳои нави ташкили меҳнат, баланд бардоштани маданияту сифати онро тақозо дорад. Дигарсозиҳои иҷтимоӣ, беш аз пеш қонеъ гардондани талаботу эҳтиёҷоти одамон ба фаъолияти муштараки мунтазам ташкил кардашавандаи ҷамъияти социалистӣ узван дохил мешавад.

Самаранокии баланди кори иттиҳодияҳои истеҳсолӣ имкон медиҳад, ки барои иҷрои вазифаҳои тараққиёти иҷтимоӣ базаи ҷиддии моддӣ барпо карда шавад. Ташкил ёфтани ҷузъҳои махсус боиси афзудани дараҷаи илман асоснок будани планҳои тараққиёти иҷтимоии коллективи меҳнатӣ мегардад. Корхонаҳои хурд оиди қонеъ гардондани эҳтиёҷоти иҷтимоии коллектив амалан тадбирҳои ҷиддию калон андешида ва ба амал бароварда наметавонанд. Планҳои тараққиёти иқтисодию иҷтимоии районҳои маъмурӣ ба андозаи муайян ба чунин корхонаҳо кӯмак мерасонанд, ки ин ё он масъалаҳои иҷтимоиро дар асоси кооперативонӣ ҳал намоянд, аммо ҳалли куллии онҳо танҳо дар шароити иттиҳодияҳои калони истеҳсолӣ имконпазир аст.

Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ барои истифодаи самаранокии неруи меҳнатии ҷамъият имконоту пешомадҳои наву калонро фароҳам меоварад. Ҳозир корхонаҳо планҳои тараққиёти иқтисодию иҷтимоиеро тартиб медиҳанд, ки дар онҳо фасли иҷтимоӣ ҳамчун як қисми плани комплексӣ амал мекунад ва он системаи илман асоснок ва аз ҷиҳати моддӣ таъминшудаи тадбирҳое мебошад, ки ба тағйири прогрессивии структураи коллективи меҳнатӣ, шароити фаъолияти ҳаётии одамон, ташаккул додан ва пурратар қонеъ гардондани талаботу эҳтиёҷоти моддию маънавии онҳо равона карда шудаанд.

Самаранокии фаъолияти коллективи меҳнатӣ ба ташкил ва структураи иҷтимоию иқтисодии вай вобаста аст, ки он шаклҳои ба фаъолияти коллективии барои ҷамъият фоиданок ҷалб шудани инсонро муайян мекунад. Донистани қонуниятҳои ташаккул ва тараққии структураи коллектив ба амал баровардани функцияи онро, ки Конституцияи СССР ва Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ мустаҳкам намудааст, осон мегардонад.

Унсурони структуран ичтимоии чамъият умумият, синфхо, гурӯххои хурду калон, шахсият мебошанд, ки ин системаи муносибатхои инсонӣ, мавкеъ ва бахамтаъсиррасонӣ, манфиат, талаботу эхтнёчотро ба вучуд меорад. Ба хисоб гирифтани ин имкон медихад, ки ба тахлили коллективи мехнатӣ муносибати илмӣ карда шавад. Мохияти он иборат аст аз чудо кардани аломатхое, ки ягонагии гурӯххои ичтимоиро инъикос менамоянду дар баробари ин ба тафовути хамаи ин гурӯххо хосанд. Тафовутн байни одамон аз рӯи аломатхои чинс, синну сол, миллат, мансубияти синфӣ, муошират байни ашхос ва бисьёр аломатхои дигар аз чумлаи онхо мебошанд. Мувофикан ба ин тафовутхо дар дохили коллективи мехнатӣ типхои зерини структурахоро чудо мекунанд:

— демографӣ,
— миллӣ,
— ичтимоӣ-синфӣ,
— ичтимоӣ-касбӣ,
— ихтисосу маълумот.

**Структураи демографӣ.** Талаботро ба структураи демографии коллективхои иттиходияи истехсолӣ шароит ва хусусияти хоси истехсолот пешниход мекунад. Мувофикати хайати вокеии чинсу синну солро ба ин талабот бошад, ресурсхои демографии нохияе, ки дар он корхонахо чой гирифтаанд, муайян менамоянд. Яке аз хусусиятхои характерноки хаёти мамлакат дар бист соли охир хеле бад шудани вазъияти демографӣ мебошад. Мухимии бехтар гардонидани он бо рохи сиёсати пурсамари демографӣ дар съезди XXVII нишон дода шуда буд. Партия, кайд карда мешавад дар тахрири нави Программаи КПСС, пеш гирифтани рохи мустахкам намудани оила, ба вай дар ичрои вазифахои ичтимоӣ, тарбияи фарзандон; бехтар кардани шароити моддӣ, манзилӣ ва маишии оилахои фарзанддор ва оилахои чавон расондани ёрию мадад; вусъат додани алокаи оилаю мактаб ва коллективи мехнатиро зарур мешуморад.

Процессхои демографӣ дорои инерцияи калони буда, идора карданашон басо мураккаб аст. Ба хар хол, аз лахзаи таъсиррасонӣ ба процесси мазкур то вакти зухур ёфтани он самараи ин таъсиррасонӣ даххо сол мегузарад. Вазъият бошад, тавре таркиб меёбад, ки дар арафаи хазорсолаи нав мавчи навбатии таназзули тавлидро интизор шудан мумкин аст: солхои 80-ум аз синну соли барои таваллуд бештар фаъол (то 30-сола) шумораи зиёди занони солхои 50-ум таваллудьёфта мебароянд, ба чои он бошад, насли камнуфуси солхои 60-ум меоянд. Камшавии тавлид боиси суръат гирифтани процесси пиршавии ахолӣ, ва, аз ин рӯ, боиси афзудани хачми кор ба хар коркуни хочагии халк мегардад. Махсусан ин вазъият баъди огози соли 2000-ум тезу тунд мегардад.

Вазъияти демографӣ дар мамлакат тафовути равшани нохиявӣ дорад. Вай дар Точикистон бештар тезу тунд зохир мегардад. Дар даврaи аз соли 1960 то соли 1985 шумораи ба хар хазор нафар сокин таваллуд ёфтани кӯдак дар мамлакат 5,5 кас кам шуд, дар Точикистон бошад, 6,4 кас афзуд. Ба шумораи зиёди тайёрхӯрон дарачаи баланди бо кору бори рӯзгор ва хочагии шахсии ёрирасон машгул будани мардум низ сабабгор мегардад. Ба хар сад каси бо истехсолоти моддӣ машгул дар РСС Точикистон 270 нафар тайёрхӯр рост меояд. Бинобар ин дар шароити республика вусъат додани филиалхои иттиходияхо, алалхусус дар махалхои захирахои мехнатиашон фаровон, ахамияти калон дорад. Чунончи, дар филиалхои иттиходияи истехсолии газворхои пахтагини Душанбе, ки дар посёлкахои типи шахрии Варзобу Шахринав вокеъ гардидаанд, бештар аз 95 фоизи занони точик кор мекунанд. Кисми хеле зиёди онхо (75 фоизашон) аз кору бори рӯзгор ва хочагии шахсии ёри-

расон ҷалб карда шуданд, қариб нисфи онҳо дар синни фаъолни баланди меҳнатӣ мебошанд.

Ба ҳисоб гирифтани омили демографӣ ҳангоми ҳалли масъалаи ҷойгиронии корхонаҳои нави иттиҳодияҳои истеҳсолӣ бағоят муҳим аст. Процессҳои барои истифодаи хоҷагӣ аз худ намудан ва тараққӣ додани иқтисоднёт территорияҳои ҷудогонаи мамлакат ва, аз ин рӯ, барпо кардани ҷойҳои кор на ҳамеша ба гирд овардани ресурсҳои мавҷудаи меҳнати ҷорӣ мувофиқат мекунад. Мураккабии ин номувофиқӣ ба он вобаста аст, ки истеҳсолот дар территорияи мазкур кадом давраи тараққиёт — азхудкунӣ, мустаҳкамкунӣ ё васеъ ва реконструкцияи маҳаллиро тай менамояд. Зимнан, мустаҳкамкунӣ, васеъ ва реконструкцияи маҳаллии истеҳсолот, чун қоида, дар территорияҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ аз худ кардашуда ва сераҳолӣ ба амал бароварда мешаванд. Бинобар ин номутаносибии байни истеҳсолот ва режими маскун сохтани аҳолӣ дар ин ҷойҳо бо қувваи камтар ва бисьёр вақт дар шакли номувофиқи структураи мавҷуда ва тақозошавандаи касбӣ-ихтисосии коргарону коркунони инженерӣ-техникӣ зоҳир мегарданд. Ин номувофиқиро дар чунин территорияҳо, якум, бо роҳи ташкили системаи такмили касбу ихтисос, аз нав тақсим кардани қувваи коргарӣ дар байни корхонаҳои дар як территория воқеъбуда, дуюм, бо роҳи ба таври минималӣ ҷалб намудани захираҳои даркории иловагии меҳнати ҷорӣ аз дигар ноҳияҳои мамлакат барҳам задан мумкин аст.

Давраи аз худ намудани истеҳсолот дар ноҳияҳои ноодод ё камаҳолии мамлакат кори дигар аст. Ин ҷо проблемаҳои мураккабтаре пайдо мегарданд, ки онҳо на фақат бо таъмин намудани корхонаҳо бо қувваи коргарии дорои структураи лозимии касбӣ-ихтисосӣ, балки бо ташаккули аҳолӣ дар территорияи ҷойгиронии корхонаҳо марбутанд. Бардавомии аҳолӣ ба бисьёр ҳолатҳо, аз ҷумла ба структураи дурусти демографӣ вобаста аст. Вазифаи аз ноҳияҳои дигари мамлакат ба миқдори зиёд ҷалб намудани захираҳои меҳнатӣ ба миён меояд.

Ҳангоми таҳлили структураи синнусолии коллективҳои меҳнатии иттиҳодияҳои истеҳсолӣ махсусан имконияти ба меҳнат ҷалб намудани нафақахӯронро ба ҳисоб бояд гирифт. Дар шароити нарасидани захираҳои меҳнатӣ ин гурӯҳи иҷтимоӣ захираи муҳими коркуноне мебошад, ки онро тавассути тартиб додани графики зудбадали кори дорои рӯзи нопурраи кор ва ҳафтаи нопурраи кор, хонакорӣ, фаъолияти кооперативӣ ва амсоли инҳо моҳирона истифода бурдан зарур аст.

**Структураи миллӣ.** Дар заминаи миқдори зиёди асарҳои илмии оиди муносибатҳои миллӣ проблемаҳои структураи миллии коллективи меҳнатӣ бағоят ғайрикифоя баён ёфтаанд. Дар натиҷа мо аз хусуси таъсири аломати миллӣ ба ташаккули коллективҳо, шароити кори онҳо, нишондиҳандаҳои самаранокии кор қариб ҳеҷ чиз намедонем. Шаклҳои мушаххаси ин таъсирро таҳқиқ намудан зарур аст, зеро дар корхонаҳои мо коллективҳои сермиллат кор мекунанд, ки онҳо системаҳои мухталифи муносибатҳои ба нишондиҳандаҳои истеҳсолот таъсиррасонандаро ташаккул медиҳанд. Махсусан ин проблема барои корхонаҳое муҳим аст, ки дар республикаҳои миллии дорои анъанаҳои хоса ва зуҳуроти муносибатҳо ба меҳнат сохта мешаванд. Бояд дар назар дошт, ки дар паси тамоми проблемаҳои миллию этникӣ, ки мувофиқи мазмуни худ иҷтимоӣ мебошанд, дар ниҳояти кор омилҳое меистанд, ки ба соҳаҳои басо гуногуни ҳаёти ҷамъиятӣ мансубанд. Барои инкишофи минбаъдаи мутаносиби муносибатҳои миллӣ навсозии революционии ҷамъияти советӣ, ки ҳоло КПСС ба амал бароварда истодааст, аҳамияти аввалиндараҷа дорад. Тамоюли худшиносии миллии ҳар одами советӣ пеш аз ҳама ба мақсадҳое, ки барои тамоми мамлакатамон муштарак аст, ба худи ҳамин вазифа хизмат мерасонад. Интернационализм

чидду чахд, тайёр будан ва махорати зарра-зарра гирд овардани хамин чизро тақозо мекунад, ки он на ба чудо сохтан, балки барои ба хам наздик гардондани одамони миллатхои мухталиф мусоидат менамояд. Ба ин кор танхо дар сурати эхтироми самимонаи шаъну шараф, маданият, забону таърихи хар халқ, дар сурати муошнрати зичи одамони миллатхои гуногун ноил шудан мумкин аст. Дар замони мо ягон халқи дар территорияи СССР зиндагӣ дошта барои миллатчигӣ ва шовинизм асоси моддӣ ва маънавӣ надорад. Зухуроти нобоварии хамдигарӣ танхо хамон вакт ба вучуд меояд, ки ахлоқи социалистӣ фосид гашта, нормаю принципхои тарзи советии хаёт вайрон мешавад, ба дурравӣ аз принципхои ленинии муносибатхои байнимиллӣ рох дода мешавад. Хаёт талаб мекунад, ки маданияти муносибатхои байнимиллӣ дар коллективхон мехнатӣ инкишоф, мухити маънавӣ-психологӣ дар онхо такмил дода, хаминро дар назар бояд дошт, ки дар республикахои миллӣ дузабонӣ талаботи объективӣ мебошад.

Дар шароити Точикистон аз чумлаи ашхоси миллати асосӣ (точикону ӯзбекон) ташаккул додани синфи коргар ахамияти калон дорад, то ки хиссаи онхо дар хайати коргарон ба хиссаи шумораи ахолӣ хеле наздик шавад. То миёнаи солхои 70-ум структураи миллии шахсони бо кори хочагии халқ ва дар навбати аввал дар сохахои саноат машғул бо назардошти аз нохияхои дигар чалб намудани мутахассисон ташаккул дода мешуд. Дар натича шумораи точикону ӯзбекони дар кори саноат, сохтмон ва нақлиёт машғул хеле кам буд, вале дар адабиёт хулоса бароварда мешуд, ки онхо камхаракату мутобиқнашаванда мебошанд. Аз як тараф, ин бо тараққӣ наёфтани истехсолот дар махалли истиқомати қисми асосии точикон, яъне асосан дар дехот, алоқаманд буд. Аз тарафи дигар, системаи суст инкишофьёфтаи тайёр кардани кадрхо пеши рохи зуд харакатии касбӣ, ичтимоӣ ва территориявиро мегирифт. Аз миёнаи солхои 70-ум вазъият тағьир ёфтан гирифт. Мувофиқи маълумотхои Комитети давлатии РСС Точикистон оид ба статистика, соли 1987 дар хочагии халқи республика 73,4 фоиз, аз чумла дар саноат — 62,8 фоиз, нақлиёт — 73,2 фоиз, сохтмон — 62,4 фоизи точикону ӯзбекон машғули кор буданд.

**Структураи маълумот.** Дар солхои 1970—1985 хиссаи шахсони дорои маълумоти олӣ дар иттиходияхои истехсолӣ 10 пункт афзуда, 20,1 фоиз, дорои маълумоти миёнаи махсус — мувофиқан 7,9 ва 31, дорои маълумоти миёнаи умумӣ — 10,1 ва 45,2 фоизро ташкил дод. Зимнан ба ходисаи тағьир ёфтани структураи маълумот дар байни ашхоси миллати асосӣ диққат надодан мумкин нест. Чунончи, хозир дар байни коркунони инженерӣ-техникӣ дар иттиходияхои истехсолии саноати сабук, ки вазифахои рохбарону мутахассисонро ишғол менамоянд, бештар аз 90 фоизашон маълумоти олӣ доранд, ки аз чумла 75 фоизашон ашхоси миллати махаллӣ мебошанд. Дар байни коргарони машғули мехнати механиконида ва автоматонидашуда 80 фоизашон маълумоти миёнаи умумӣ ва касбӣ доранд. Қариб 56 фоизи зумраи мазкур точикону ӯзбекон мебошанд. Дар структураи савияи маълумоти занон низ тағьироти калон ба амал омад. Вай дар саноати сабук ва махаллӣ назаррас аст, дар сохахои мазкур 75 фоизи коргаронро занони дорои маълумоти миёнаи умумӣ, 80 фоизи хизматчиёнро занони дорои маълумоти миёнаи махсус ва олӣ (аз чумла нопурра) ташкил медихад.

Зимнан, бояд қайд кард, ки хиссаи занони дорои маълумоти касбӣ, аз чумла хатмкардагони омӯзишгохи касбхои техникӣ, хеле кам — 12—15 фоиз мебошад, ки ин ба рушди касбии онхо монеъ мегардад. Бинобар ин барои иттиходияхо кушодани филиалхои омӯзишгохи касбхои техникӣ, аз чумла базавӣ, низ хадафманд аст. Ин имкон медихад, ки структураи касбию ихтисосӣ бехтар гардонда, минбаъд чавонони дехот

ба омӯхтани касбҳои индустриалӣ ҷалб карда шаванд. Ин таклиф боз аз он хусус муҳим аст, ки дар 16 райони республика, ки дар онҳо 500 ҳазор кас истиқомат мекунад, умуман ягон омӯзишгоҳн касбҳои техникӣ ё филиали онҳо вуҷуд надорад.

**Структураи иҷтимоӣ-синфии** коллективҳои истеҳсолии корхонаҳо бо афзудани ҳиссаи коргарон ва коркунони инженерӣ-техникӣ, кам шудани хизматчиён ва коркунони хурди хизматрасон тавсиф карда мешавад. Ин гурӯҳҳои иҷтимоӣ-синфӣ аз ҷиҳати муносибат ба воситаҳои истеҳсолот аз ҳамдигар фарқ намекунанд, хӯҷаинони баробарҳуқуқи корхонаҳои умумихалқӣ мебошанд ва дар идоракунии онҳо ширкат меварзанд. Тафовути байни онҳо бо мазмуни иҷтимоии меҳнат (таносуби меҳнати ҷисмонӣ ва фикрӣ, ташкилотчигӣ ва иҷроия, эҷодӣ ва ғайриэҷодӣ, коллективӣ ва фардӣ) ва бо роли онҳо дар процесси истеҳсолот алоқаманд аст. Революцияи илмӣ-техникӣ боиси минбаъд баландшавии дараҷаи якхелагии иҷтимоии коллектив мегардад. Табақаи коргарони зиёии ба техникаи автоматонидашуда хизматрасонанда, инчунин табақаи коргарони роҳбарикунандаи коллективҳои ибтидоии меҳнатӣ меафзояд. Дар байни коркунони инженерӣ-техникӣ ва хизматчиён ҳиссаи мутахассисоне меафзояд, ки онҳо дар системаи бригадаҳои комплексии инженерӣ-коргарӣ бо санҷиш, созкунӣ ва истифодаи системаҳои мураккаби техникӣ машғуланд.

Аз ҷиҳати ҳаққи меҳнат, дараҷаи даромад, шароити манзилӣ, структураи манфиатҳо барҳам хӯрдани тафовути байни гурӯҳҳои иҷтимоӣ-синфӣ характернок аст.

**Структураи иҷтимоӣ-касбӣ.** Дар структураи синфи коргар табақаҳои дохилисинфии байни худ фарққунанда мавҷуданд. Тафовути байни онҳо бисьёр вақт назар ба тафовути байни сифи коргар ва хизматчиёну интеллигенция калонтар аст.

Тафовути иҷтимоии байни табақаҳои синфи коргар, пеш аз ҳама, бо таносуби соҳаи меҳнати ҷисмонӣ ва фикрӣ муайян карда мешавад. Мансубият ба ин ё он гурӯҳи иҷтимоӣ-касбӣ омили муайянкунанда мебошад. Маҳз касб маълумот, савияи маданияти умумни коркунонро талаб намуда, бисьёр тавсифоти иҷтимоии онҳоро муқаррар мекунад. Дарки дурусти касб ҳамчун категорияи иҷтимоӣ аҳамияти прннципан калон дорад.

Дар доираи корхонаи алоҳида структураи касбии коргарон ба таври анъанавӣ таҳлили карда мешавад. Разряди тарифӣ ба сифати меъёри касб хизмат мекунад. Зимнан таснифи коргарон хелҳои зеринро дорост:

беихтисос — бе разряд
камихтисос — разрядҳои 1—2
ихтисоснок — разрядҳои 3—4
баландихтисос — разрядҳои 5—6

Қамбудиҳои ин тасниф дар адабиёти илмӣ қайд карда шудаанд. Одатан ҳаминашро асосӣ мешуморанд, ки разряди коргар на ҳамеша аз ихтисоси ҳақиқии ӯ шаҳодат медиҳад. Онро ба таври сунъӣ баланд ё паст кардан мумкин аст. Ғайр аз ин, ихтисоси ҳақиқии коргар мумкин аст аз разряди баланди вай олитар бошад. Бо вуҷуди ин, разряди тарифӣ алҳол нишондиҳандаи ягонаи дар статистика васеъ инъикосёфта мебошад ва танҳо аз рӯи он тағьиротҳоро дар структураи касбӣ пайхас кардан мумкин аст. Динамикаи структураи касбӣ-ихтисосии корга-

ронро дар саноати РСС Тоҷикистон нишон медиҳем (ба ҳисоби фоиз нисбат ба стаж).*

| Сол | Коргарони камихтисос | Коргарони ихтисоснок | Коргарони баландихтисос | Разряди миёнаи тарифӣ |
|---|---|---|---|---|
| 1975 | 31,5 | 42,8 | 20,3 | 3,30 |
| 1982 | 28,2 | 49,5 | 22,8 | 3,00 |
| 1985 | 26,4 | 50,4 | 23,3 | 3,45 |

Дар иттиҳодияҳои истеҳсолӣ айнан худи ҳамин процессҳо ҷараён ёфтанд, яъне ҳиссаи коргарони камихтисос кам шуда, шумораи коргарони ихтисоснoку баландихтисос афзуд. Дар натиҷа разряди миёнаи тарифӣ дар иттиҳодияҳои истеҳсолии саноат афзуда, аз 3,21-и соли 1975 дар соли 1985-ум ба 3,59 расид. Аммо ба инкишофи структураи ихтисос мавҷудияти шумораи зиёди коргарони меҳнати дастӣ ва беихтисос монеъ мешавад, ҳарчанд дар саноати Тоҷикистон дараҷаи механиконии меҳнат соли 1985-ум 58,3 фоизро ташкил намуд, ки назар ба соли 1972-ум, 5,6 пункт зиёдтар аст.

«Корхона бояд ба вусъати омили инсонӣ, беҳтар шудани шароити меҳнат, эҷодкорона гардидани он, тадриҷан талаботи аввалини ҳаёт гардидани меҳнат аҳамияти якумдараҷа диҳад», — қайд гардидааст дар Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ.

Дар шароити иттиҳодияҳои истеҳсолӣ бо қонеъгардонии эҳтиёҷоти иҷтимоии коркунон, коллектив, ҷамъият пурратар пайвастани комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ мумкин аст. Зимнан, ролу аҳамияти функцияҳои иҷтимоии коллективи меҳнатӣ хеле меафзояд. Маҳз коллективи меҳнатӣ ба сифати звенои асосии бозсозӣ амал мекунад.

* Ҷадвал мувофиқи маълумотҳои Госкомстати РСС Тоҷикистон тартиб дода шудааст.

# ҚОНУНИ ОИД БА МАНЗИЛ ВА СИЁСАТИ ИҶТИМОӢ

**Ш. МЕНГЛИЕВ,**
*номзади илми ҳуқуқшиносӣ*

ЯГОН формацияи иҷтимоии пешгузашта барои ҳалли проблемаи манзил қодир набаромад. В. И. Ленин қайд карда буд, ки ин масъала махсусан дар замони капитализм шиддат мегирад. Дар замони он манзил мол мебошаду фурӯши он ба соҳибаш имкон медиҳад, ки аз ҳисоби меҳнаткашон бой шавад. Капитализм ба барҳам задани эҳтиёҷоти ба манзил доштаи омма манфиатдор нест, зеро аз ҳисоби ба иҷора мондани квартираҳои ноobод фоидаи беандоза калон ба даст оварда мешавад ва ин ба табъи соҳибони манзил комилан мувофиқ аст (Ниг.: Куллиёт, ч. 15, саҳ. 158—159).

Классикони марксизм-ленинизм чунин хулосаро асоснок кардаанд, ки «...то даме ки тарзи капиталистии истеҳсолот вуҷуд дорад, то он дам кӯшиши дар алоҳидагӣ ҳал намудани масъалаи манзил ё ягон хел масъалаи дигари ҷамъиятӣ, ки ба тақдири коргар дахл мекунад, бемаънист. Ҳалли ин масъала танҳо аз барҳам задани тарзи капиталистии истеҳсолот иборат аст...» (Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ч. 18, саҳ. 259).

Ин проблемаро танҳо ҷамъияти социалистӣ ҳал карда метавонад. Амалияи сохтмони манзил, ки асоси сиёсати иҷтимоии партия ва давлатро ташкил медиҳад, гувоҳи он аст. Дар солҳои баъди Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар мамлакат ба масоҳати қариб 4,3 миллиард метри мураббаъ хонаҳои истиқоматӣ сохта шудаанд. Танҳо дар панҷсолаи ёздаҳум 552 миллион метри мураббаъ манзил сохта шуд, ки зиёда аз 10 миллион квартираро ташкил медиҳад. Ин имкон дод, ки шароити манзилии бештар аз 50 миллион кас беҳтар гардонда шавад.

Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 пешбинӣ шудааст, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум ба масоҳати умумии 565—570 миллион метри мураббаъ манзил сохта шавад. Умуман дар мамлакат то соли 2000 бояд камаш 2 миллиард метри мураббаъ манзил сохта, ба истифода дода шавад, ки ин имкон медиҳад чунин вазифаи программавӣ иҷро гардад: «...то соли 2000 амалан ҳар як оилаи советӣ бо квартира ё ҳавлии алоҳидаи шахсӣ...» таъмин карда шавад.

Дар РСС Тоҷикистон дар давраи панҷсолаи ёздаҳум 5.365 ҳазор метри мураббаъ манзил сохта, ба истифода дода шуд. Ин имкон дод, ки шароити манзилии 660 ҳазор кас беҳтар гардонда шавад, дар панҷсолаи дувоздаҳум бошад, ба масоҳати бештар аз 7 миллион метри мураб-

баъ манзил сохта хоҳад шуд. Дар айни замон кори сохтану ба истифода додани манзил чандон табъи дил нест. Чораҳои ҷазои моддӣ, ки бояд ҳатмӣ бошанд, на ҳамеша ба кор бурда мешаванд, объектҳоро бо камбудию нуқсонҳояшон қабул мекунанд. Бо ин ва дигар сабабҳо дар соли 1987 дар республика плани сохтмони манзил иҷро нашуд.

Таъмин будан бо манзил барои баҳо додан ба дараҷаи некӯаҳволии халқ омили муайянкунанда ва яке аз шартҳои асосии ба иштироккунандаи фаъолу бошууронаи процесси ҷамъиятӣ — бозсозии ҳаёти иҷтимоию иқтисодии ҷамъияти советӣ табдил ёфтани инсон мебошад. Чунон ки К. Маркс навишта буд, «...одамон бояд имконияти зистан дошта бошанд, то ки «таърихро сохта» тавонанд. Вале барои ҳаёт пеш аз ҳама озуқаву нӯшокӣ, манзилу либос ва боз баъзе чизҳои дигар лозиманд» (Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 26).

Дар татбиқи сиёсати иҷтимоии партия, ки ҳалли проблемаи манзил қисми таркибии он мебошад, қонуни оид ба манзил роли муҳим мебозад, ки ба он қувваи ташкилу танзимкунанда хос аст. Вай роҳу усулҳои ташкили сохтмони манзил, тақсим, истифода ва нигоҳ доштани онро муайян намуда, бардавомии муносибатҳои манзилӣ, кафолати дахлнопазирии манзил ва амсоли инҳоро таъмин мегардонад.

Қонуи муқаррар мекунад, ки таъмини манзил пеш аз ҳама бо роҳи инкишоф ва муҳофизати фонди давлатию ҷамъиятии манзил ба амал баровардa мешавад. Бояд қайд кард, ки дар тӯли якчанд панҷсолаи охир тамоюли аз ҳисоби маблағи давлат муттасил вусъат ёфтани сохтмони манзил мушоҳида мегардид. Дар айни замон ҳиссаи колхозҳо, кооперативҳои сохтмони манзил барин ташкилотҳои оммавии кооперативӣ хеле кам буд. Ҳиссаи гражданинҳо дар сохтмони манзил хеле кам шуда монд. Ин ба ҳалли проблемаи таъмини манзил монеъ мегардид. Ҳозир партия барои ҳалли проблемаи манзил вусъат додани сохтмони кооперативӣ ва шахсиро захираи калон мешуморад.

Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи роҳҳои асосии тезонидани ҳалли проблемаи манзил дар мамлакат» барои сохтани истиқоматгоҳ тавассути кооперацияи сохтмони манзил, сохтмони индивидуалии манзил, алалхусус дар деҳот, шаҳрҳои хурду посёлкаҳо зарурати васеътар ҷалб намудани маблағи аҳолӣ қайд карда шудааст.

Қонуни оид ба манзил бояд ба талаботи нави ҳалли проблемаи манзил мувофиқат кунад. Чунончи, 28 феврали соли 1986 Устави намунавии кооперативҳои сохтмони манзил дар республика тасдиқ гардидааст. Дар кори минбаъд беҳтар гардондани шароити манзилӣ ва маданию маишии ҷавонон, вусъати фаъолии меҳнатӣ ва эҷодии онҳо қарори Совети Вазирони СССР «Дар бораи чораҳои иловагии сохтмони комплексҳои манзилии ҷавонон ва хонаҳои истиқоматии кооперативӣ барои ҷавонон» аҳамияти калон дорад. Дар ҳуҷҷатҳои номбурда вазифаю принципҳои ташкил ва фаъолияти кооперативҳои сохтмони манзил (КСМ), комплексҳои манзилии ҷавонон (КМҶ), инчунин кооперативҳои хонаҳои истиқоматӣ (КХИ) барои ҷавонон нишон дода, шарту имтиёзҳо ҳангоми дохил шудан ба аъзогии кооперативҳо, тартиби бо манзилгоҳ таъмингардонӣ, инчунин ҳуқуқу вазифаҳои аъзоёни кооперативҳо муайян карда шудаанд.

Давлат дар ҳаққи гражданинҳое, ки манзили шахсӣ месозанд, ғамхории махсус зоҳир намуда, ба онҳо чи тавассути додани кредитҳои дарозмӯҳлат ва чи бо роҳи ба амал баровардани як қатор тадбирҳо, аз ҷумла тадбирҳои марбут ба вусъати фурӯши масолеҳи бинокорӣ барои сохтмони манзили шахсӣ ҳарҷониба кӯмак мерасонад. Дар айни замон дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи чораҳои тезонидани тараққиёти сохтмони манзили шахсӣ» нишон дода мешавад: қонунҳое, ки шартҳои сохтмони манзили шахсиро муайян мекунанд, аз ҳад зиёд мураккаб буда, маҳдудиятҳои беасос доранд ва бо ҳуди ҳамин

ба вусъати сохтмон монеъ мешаванд. Бо ҳамин қарор маҳдудкуниҳои беасоси оиди ҷудокунии участкаҳои замин барои сохтмони манзили шахсӣ, аз ҷумла дар шаҳру посёлкаҳои типи шаҳрӣ бекор карда шуданд. Барпо намудани ширкати бинокорони манзилҳои шахсӣ пешбинӣ гардидааст. Муқаррар шудааст, ки территорияҳои барои сохтмони манзили шахсӣ ҷудошуда бояд бо роҳу водопровод, қувваи электру газ ва амсоли инҳо таъмин карда шаванд. Зумраи одамоне муайян карда шуд, ки барои дар навбати аввал гирифтани участкаҳои замин аз имтиёзҳо истифода мебаранд.

Такомули тартиби кредитдиҳӣ шарти куллии инкишофи сохтмони манзили шахсӣ мебошад. Ба банки амонатгузорӣ иҷозат дода шудааст, ки ба гражданинҳои сокини қишлоқҷойҳо барои сохтмони биноҳои истиқоматии дорои иморатҳои иловагӣ (ёрирасон) ба андозаи 25 ҳазор сӯми мӯҳлати адояш 50 сол, дар шаҳру посёлкаҳои типи шаҳрӣ то 20 ҳазор сӯми мӯҳлати адояш 25 сол кредит диҳад. Барои харидани биноҳои истиқоматӣ ба гражданинҳо дар ҳамаи мавридҳо то 20 ҳазор сӯми мӯҳлати адояш 25 сол кредит дода мешавад. Барои реконструкция ва таъмири асосии манзили шахсӣ маблағи кредити додашаванда хеле зиёд, мӯҳлати адои он дароз карда шудааст. Дар пардохти кредити барои сохтмону харидани манзили шахсӣ комиҷроияҳои Советҳо, корхонаю ташкилотҳо, колхозҳо ва дигар ташкилотҳои кооперативӣ кӯмаки калон мерасонанд. Инчунин дигар имтиёзҳои вобаста бо харидану кашондани масолеҳи бинокорӣ пешбинӣ шудааст. Ҳамаи ин бояд ба ҳалли проблемаи манзил мусоидат намояд.

Дар қонуни оид ба манзил принципи адолати иҷтимоӣ мустаҳкам гардонда шудааст. КПСС таъмини риояи қатъии ин принципро ҳангоми тақсимоти манзил, ба назорат ҷалб намудани аҳли ҷамоат, таъмини ошкорбаёнии васеъ, қатъиян пешгирӣ намудани ҳар кадом вайронкунӣ ва суиистеъмолро дар ин кор талаб мекунад. Принципи дар қонуни оид ба манзил мустаҳкам гардидаи адолати иҷтимоӣ дар чунин ҳуҷҷати норматнвӣ, амсоли Қоидаҳои баҳисобгирии аҳолӣ, ки ба беҳтар гардондани шароити манзил эҳтиёҷ доранд ва додани манзил дар РСС Тоҷикистон, ки 19 маи соли 1986 қабул гардида буд, низ минбаъд инкишоф ёфта аст. Дар Қоидаҳо меъёрҳои мушаххаси эҳтиёҷмандӣ ба беҳтаргардонии шароити манзилӣ муайян карда шудаанд. Дар Қоидаҳои мазкур адолати иҷтимоӣ дар он ифода меёбад, ки онҳо хизматҳои махсус, меҳнати бовиҷдононаро ҳангоми баҳисобгирӣ ба эътибор гирифта, баробарҳақдиҳиро истисно мекунанд. Чунончи, барои инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва оилаҳои ҷанговарони (партизанҳои) ҳалок ё бе ному нишоншуда ва шахсони ба онҳо баробар ҳангоми муайян кардани гражданинҳои ба беҳтар гардондани шароити манзил эҳтиёҷманд нормаи имтиёзнок муқаррар карда шудааст. Риояи принципи адолати иҷтимоӣ объективан талаб мекунад, ки гражданин ба амал баровардани ҳуқуқи худ ва вазифаи конституцнонии бовиҷдонона меҳнат карданашро ба ҳамдигар узван пайваст намояд. Гражданинеро, ки ин вазифаро ба ҷо намеоварад ва гражданинеро, ки онро аз рӯи виҷдон ба ҷо меорад, баробар донистан мумкин нест. Бо назардошти ин қонунҳои оиди манзил ба коллективҳои меҳнатӣ ҳуқуқ додааст, ки ба гражданинҳое, ки муддати дуру дароз дар корхона, муассиса, ташкилот софдилона кор мекунанд ва ба ҳар аъзои оилаашон камтар аз 9 метри мураббаъ манзил рост меояд ё ки оилаашон квартираи алоҳида надорад, барои дар асосҳои имтиёзнок беҳтар кардани шароити манзилиашон ёрӣ расонанд.

Мувофиқи Устави намунавӣ барои дохил шудан ба кооперативи сохтмони манзил, инчунин комплекси сохтмони манзил барои ҷавонон гражданинҳое мӯҳтоҷи беҳтар гардонидани шароити манзилӣ эътироф карда мешаванд, ки ба ҳар аъзои оила камтар аз 9 метри мураббаъ масо-

ҳати манзил доранд. Бо худи ҳамин барои беҳтар гардондани шароити манзилӣ бо роҳи дохил шудан ба кооперативи сохтмони манзил кафолати иловагӣ дода мешавад.

Инчунин гражданинҳое, ки муддати дуру дароз ба шартҳои иҷора дар хонаҳои фонди давлатӣ ё ҷамъиятии манзил ё худ аз рӯи шартномаи иҷора дар хонаҳои комплекси сохтмони манзил ва хонаҳои шахсӣ зиндагӣ мекунанду дигар бинои истиқоматӣ надоранд; гражданинҳое, ки дар хобгоҳҳои умумӣ зиндагӣ мекунанд, ба истиснои коркунони мавсимӣ ва муваққатӣ, инчунин гражданинҳое, ки барои таҳсил ба ҷои дигар кӯчидаанд; онҳое ки дар ду ва се оила дар утоқҳои муҷовири байнашон девор надоштагӣ ё якчанд оилае, ки якҷоя зиндагӣ мекунанд, гражданинҳое, ки бо сабабе дар биноҳои хизматӣ истиқомат мекунанд, гражданинҳои эҳтиёҷманд дониста мешаванд ва ғайра. Ба гражданинҳо ҳуқуқ дода мешавад, ки барои беҳтар гардондани шароити манзилӣ чи дар ҷои корашон дар корхона, ташкилот ва муассисаи дорои фонди манзил ё манзил месохтагӣ ва чи дар ҷои истиқомат дар навбат истанд. Ҳар кадом аъзои оилаи коркунандаро дар ҷои кор ба ҳисоб гирифтан мумкин аст.

Гражданинҳо дар асоси демократияи васеъ ва мувофиқи принципи ошкорбаёнӣ барои беҳтар гардондани шароити манзилиашон ба ҳисоб гирифта мешаванд. Чунончи, дар ҷои истиқомат гражданинҳо дар асоси қарори комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, бо таклифи комиссияи ҷамъиятии оиди масъалаҳои манзил, дар корхона, муассиса ва ташкилот бошад, дар асоси қарори якҷояи маъмурият ва комитети иттифоқи касаба, бо таклифи комиссияи манзилию маишӣ баъди бо диққат тафтиш кардани шароити манзилии шахси аризадиҳанда ба ҳисоб гирифта мешаванд. Ҳамчунин масъалаи аз рӯйхати ягона ба рӯйхати махсус ҷудо кардани шахсоне ҳал карда мешавад, ки барои дар навбати аввал ва бе навбат гирифтани манзил ҳуқуқ доранд. Рӯйхатҳои гражданинҳои ба ҳисоб гирифташуда ба маълумоти умум расонда ва ҳар сари чанд вақт аниқ карда мешавад.

Дар айни замон қайд накардан мумкин нест, ки вазифаи принципиан ҳал намудани проблемаи манзил дар солҳои наздик тағьири меъёри эҳтиёҷмандиро тақозо мекунад. На танҳо онҳоеро шахсони эҳтиёҷманд ҳисобидан мумкин аст, ки камтар аз 6 метри мураббаъ манзил доранду он на ҳамеша ободу зебо мебошад. Ноадолатӣ, дурравӣ аз нуктаҳои қонуни оид ба манзил дар ҳамин зоҳир мегардад. Албатта, чунин аҳволро бо ҳайати калони оила ва зарурати дар навбати аввал бо манзил таъмин кардани шахсони бағоят эҳтиёҷманд ҳақ баровардан мумкин аст, вале муваққатӣ будани чунин маҳдудият, мӯҳлати бекор карда шудани онро аниқ нишон бояд дод. Меъёри эҳтиёҷмандиро тағьир надода, проблемаи манзилро ҳал кардан мумкин нест.

Чунин нукта одилона аст, ки агар шароити манзилӣ дар натиҷаи бо мақсади ғараз иваз кардан, ба ду қисм тақсим кардани бинои истиқоматӣ, ба хона кӯчонда овардани ашхоси дигар, мусодира карда шудани бинои истиқоматӣ (ё як қисми он), ки барои зистан мувофиқ буда, манзили шахсии гражданин аст, беҳтар гардида бошад, гражданинҳо танҳо баъди панҷ соли бад шудани шароити манзилиашон ба ҳисоб гирифта мешаванд. Чунончи, гражданка Қ., ки дар яке аз ташкилотҳои тобеи Вазорати хоҷагии об кор мекард, аз ҳисоби шахсони мӯҳтоҷи беҳтаргардонии шароити манзилӣ бароварда шуд. Ба ин ҳамин чиз асос шуд, ки вай хонаи истиқоматии шахсиро фурӯхта, сипас ҳамчун шахси эҳтиёҷманд дар навбат истод. Зарур аст, ки ҳар як аризаи барои баҳисобгирӣ додашуда бо мақсади роҳ надодан ба беасос ба навбати манзилгирӣ мондани одамон бодиққат тафтиш карда шавад.

Ба қатори шахсоне, ки аз ҳуқуқи дар навбати аввал гирифтани манзил истифода мебаранд, асосан шахсони дар назди Ватан хизмати

сазовор кардагӣ, инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва оилаҳои ҷанговарони (партизанҳои) ҳалок ё беному нишоншуда, инчунин шахсони ба онҳо баробар, Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ, Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ ва шахсони дорои орденҳои ҳар се дараҷаи Шарафи ҷангӣ ва меҳнатӣ, «Барои хизмати Ватан дар қувваҳои мусаллаҳи СССР», шахсоне, ки дар давраи ҷанги гражданӣ ва Ҷанги Бузурги Ватанӣ дар ҳайати армиян амалкунанда буданд, инчунин шахсоне, ки барои муҳофизати СССР дар амалиёти ҷангӣ иштирок кардаанд, дохил мешаванд.

Дараҷаи ҳозираи ҳалли проблемаи манзил имкон дод, ки чунин ҳуқуқ нисбат ба оилаҳои шахсоне, ки ҳангоми иҷрои вазифаҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, ҳангоми наҷот додани ҳаёти инсон, муҳофизати моликияти социалистӣ ва тартиботи ҷамъият, инчунин дар истеҳсолот дар натиҷаи фалокат ҳалок гардидаанд, низ қонунан мустаҳкам карда шавад.

Ғамхорӣ дар ҳаққи оила, тарбияи насли наврас мавзӯи ғамхории махсуси КПСС ва Давлати Советӣ мебошад. Бо назардошти зарурати муҳофизати ҳамаҷонибаи манфиатҳои бачаҳо ва сиёсати демографӣ давлат барои гирифтани манзил дар навбати аввал инчунин ба занони дорои унвони «Қаҳрамонмодар», модарони танҳо, оилаҳои дорои панҷ ва аз он зиёдтар фарзандон, инчунин ҳангоми таваллуд кардани дугоникҳо ҳуқуқ додааст.

Мувофиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС меҳнати софдилона сазовори ҳавасмандгардонии моддию маънавӣ мебошад. Бинобар ин коргарону хизматчиёне, ки муддати дуру дароз дар соҳаи истеҳсолот софдилона кор мекунанд, барои гирифтани манзили имтиёзиок ҳуқуқ доранд.

Ин мӯҳлат бо шартномаи коллективӣ бо назардошти шароит ва интенсивияти (шиддати) меҳнат, иҷрои планҳои истеҳсолӣ, аз худ намудани техникаю таҷҳизоти нав, сифати кор ва амсоли инҳо муқаррар карда мешавад. Ба қатори шахсоне, ки аз чунин имтиёзҳо истифода мебаранд, инвалидони гурӯҳи I ва II меҳнат, инчунин шахсони мубталои баъзе хелҳои касалӣ дохил мешаванд. Чунончи, ба муаллимон ва дигар коркунони педагогии мактабҳои маълумоти умумӣ ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, дар шароитҳои муайян ба ҷавонони навхона низ ҳуқуқи дар навбати аввал гирифтани манзил дода шудааст.

Ба қадри вусъат ёфтани сохтмони манзил ва баланд гардидани дараҷаи таъмини мардум бо манзил ин феҳристро тағйир додан мумкин аст.

Қонуни оид ба манзил инчунин категорияи гражданинҳоеро муайян кардааст, ки аз ҳуқуқи дар навбати аввал гирифтани манзил истифода мебаранд. Инҳо шахсоне мебошанд, ки манзилашон дар натиҷаҳои офати табиат барои истиқомат номувофиқ гардидааст: шахсоне, ки аз муассисаҳои давлатии бачагон, аз назди волидон, васиён ва ё парасторон баргашта омадаанд, ба шарте ки агар ба манзили пештар истиқомат доштаашон кӯчондан имконнопазир бошад.

Шахсоне, ки аспирантура, ординатураи клиникӣ, донишкадаҳои олӣ, миёнаи махсус, касбҳои техникӣ ва дигар донишкадаҳоро хатм кардаанду ба ҷои дигар, яъне на ба ҷои истиқомати доимиашон, ба кор фиристода шудаанд, бе навбат бо манзил таъмин карда мешаванд.

Муҳофизати манфиатҳои шахсони сафедкардашуда аҳамияти калон дорад. Мувофиқи пункти I Низомномаи тартиби рӯёнидани зарари бо амалиёти ғайриқонунӣ ба гражданин расондаи органҳои таҳқиқу тафтиши пешакӣ, прокуратура ва суд ҳуқуқи ба манзил доштаи шахсони сафед кардашуда барқарор карда мешавад. Дар сурати ғайриимкон будани баргардондани манзили пештара ба онҳо бе навбат, на дертар аз се моҳи муроҷиат кардани гражданин, дар худи ҳамон маҳалли аҳолинишин манзили ободу зебо ҷудо карда мешавад.

Қайд кардан зарур аст, ки қонуни оид ба манзил баъзе асосҳои аз ҷойҳои аввалин ба поёнтар фаровардани навбати манзилгириро барои

вайрон кардани интизом муқаррар менамояд. Чуноичи, дар заводи «Тоҷиктекстильмаш» барои бадмастӣ навбати хонагирии якчанд кас поёнтар фароварда шуд. Чунин оқибати нохуш бо шахсоне рух медиҳад, ки агар онҳо дар ҷои корашон барои гирифтани манзил дар навбат истода бошанд. Агар онҳо аз ҷои истиқомат дар комиҷроияҳо дар навбат истода бошанд, пас бе мамониат манзил мегиранд, чунин вайрон кардани интизоми меҳнатро на ҳамеша ошкор месозанд. Албатта, чунин ҳолат ба принципи адолати иҷтимоӣ мувофиқат намекунад.

Риоя накардани тартиби тақсимоти манзил на фақат дағалона вайрон карда шудани қонуну қоида дониста мешавад, балки боиси ғазабу маломати ҳаққонии аҳли ҷамоат мегардад. Вале, мутаассифона, чунин қонунвайронкуниҳо бисьёр вомехӯранд. Оқибати чунин қонунвайронкунӣ ҳамин аст, ки ордер бекор карда, шахсони беасос манзил гирифта ба манзили пештараашон кӯчонда мешаванд ё манзили дигар дода мешавад. Шахсоне бе додани манзили дигар аз ҷои истиқоматашон ронда мешаванд, ки онҳо ордерро аз рӯи ҳуҷҷатҳои қалбакӣ гирифтаанд ва агар онҳо пештар манзил надошта бошанд.

Дар татбиқи сиёсати иҷтимоии партия бардавомии муносибатҳои манзилӣ аҳамияти калон дорад. Онро пеш аз ҳама Конституцияи СССР таъмин менамояд, ки он ба ҳамаи гражданинҳо дахлнопазирии манзилро кафолат медиҳад. Мувофиқи қонуни ҷиноятӣ барои кофтукови ғайриқонунӣ, ғайриқонунӣ кӯчондани одамон ё дигар амалиёти ғайриқонунӣ ҳамин аст, ки ордер бекор карда, шахсони беасос манзил гирифта, ба дода мешавад.

Қонуни онд ба манзил барои истифода бемӯҳлат додани манзилро пешбинӣ менамояд. Қайд карда мешавад, ки барои аз манзил рондани гражданинҳо танҳо дар асоси пешбиникардаи Қонун иҷозат дода мешавад ва гражданинҳо аз манзил, чун қоида, бо роҳи суд бароварда мешаванд, аз ин бо роҳи маъмурӣ бо иҷозати прокурор аз хона баровардани шахсоне, ки манзилро худсарона ишғол намудаанд ё худ дар хонаҳое истиқомат мекунанд, ки хатари фурӯ рафтан доранд, истисно аст. Муқаррар шудааст, ки аз манзил рондани гражданинҳо, чун қоида, ба шарти додани манзили дигар иҷозат дода мешавад, аз истиқоматгоҳ рондани гражданинҳо бе додани манзил бошад, бо феҳристи пурраи асосҳо маҳдуд гардонда мешавад. Ба ин рондани гражданинҳо барои муттасил ифлосу хароб гардондани манзил, ё мувофиқи таъиноташ истифода набурдани он, худ барои мунтазам вайрон намудани қоидаҳои зиндагонии умумии социалистӣ, ки барои ҳамроҳи чунин одамон дар як квартира ё хона истиқомат кардани дигарон номумкин буда, чораҳои пешгирӣ ва таъсиррасонии ҷамъиятӣ дар ҳаққи чунин одамон натиҷа намебахшанд, тааллуқ дорад. Инчунин шахсони аз ҳуқуқи падару модарӣ маҳрумшударо рондан мумкин аст, агар ҳамроҳи фарзандоне, ки аз ҳуқуқи падару модари онҳо буданашон маҳрум гардонда шудаанд, зистанашон номумкин бошад. Худи ҳамин қоида нисбат ба иҷоранишиниҳо, сокинони муваққатӣ, васиёну ҳомиён ба кор бурда мешавад. Барои рондани гражданинҳо содир кардани амалиёти зиддиҳуқуқии иҷоранишин, аъзоёни оилаи он ва шахсони дигар, ки ҳамроҳи иҷоранишин истиқомат мекунанд, асос шуда метавонад. Бе додани манзили дигар аз ҷои истиқоматашон рондани гражданинҳо чораи охирин мебошад, бинобар ин чора бояд танҳо дар мавридҳои махсус ва баъди он ба кор бурда шавад, ки агар пештар нисбат ба шахси гунҳгор чораҳои пешгирикунӣ ё таъсиррасонии ҷамъиятӣ ба кор бурда шудаанду вале ягон хел натиҷаи мусбат набахшидаанд. Судҳо масъалаи аз манзил рондани шахсони аз ҳуқуқи падару модарӣ маҳрумшударо мувофиқи даъвои шахсони манфиатдор чи дар вақти маҳрум сохтан аз ҳуқуқи падару модарӣ ва чи баъди он ҳал карда метавонанд. Ба ҳар ҳол дар вақти маҳрум сохтан аз ҳуқуқи падару модарӣ аз манзил рондан самара-

нок аст, агар аз материалҳо маълум бошад, ки минбаъд якҷоя зистани онҳо (фарзандон ва волидон) мумкин нест.

Ба амал баровардани сиёсати иҷтимоии партия оиди бо манзил таъмин намудани гражданинҳои эҳтиёҷманди манзил ба муносибати дилсӯзонаю эҳтиёткорона ба фонди манзил мусоидат менамояд. Ба ҳама маълум аст, ки мо танҳо бо роҳи сохтани хонаҳои нави истиқоматӣ масъаларо ҳал карда наметавонем, барои ин территорияи бузург, маблағу масолеҳи зиёде лозиманд. Ҳозир тадбирҳое, ки оиди муҳофизати фондҳои манзил вазорату идораҳо, корхонаю ташкилотҳо ва муассисаҳо ба амал мебароранд, доштнокии онҳоро зиёд мегардонанд. Вале чунин тадбирҳоро на ҳамаи органҳо меандешанд. Бинобар ин плани таъмири биноҳои истиқоматӣ сол то сол иҷро намегардад.

КМ КПСС ҳодисаҳои дар як қатор маҳалҳо беасос вайрон карда шудани иморатҳои истиқоматбоб, ташкили сусти муҳофизати фонди манзил, реконструкцияю нав сохтани онро ҳодисаи тоқатнопазир мешуморад. Агар ҳар соҳиби хона, аъзои оилаи ӯ, инчунин шахсони дигар вазифаи конституционии худ — эҳтиёт кардани манзили додашударо ба ҷо наорад, тамоми тадбирҳои давлат оиди муҳофизати фонди манзил самараи кам мебахшанд. Қонуни оид ба манзил гражданинро ӯҳдадор мекунад, ки ба бинои истиқоматӣ, таҷҳизоти инженерӣ, ба объектҳои ободонӣ дилсӯзонаю ғамхорона муносибат намуда, қоидаҳои нигоҳ доштани манзил, тозагию тартиботро дар роҳраву даромадгоҳҳо риоя ва аз ҳисоби худ таъмири ҷорӣ кунад ва ғайра. Ин вазифаҳоро ба ҷо наовардани гражданин боиси оқибати манфӣ гардида, мумкин аст ӯ бе додани манзили дигар аз истиқоматгоҳаш ронда шавад.

Ба ҳамин тариқ, қонуни оид ба манзил, ки дар он принципи адолати иҷтимоӣ мустаҳкам карда шудааст, ба амалӣ гардидани сиёсати иҷтимоии партияамон ва қисми муҳимтарини он — ҳалли проблемаи манзил мусоидат мекунад.

# ЗИЁИЁНИ ДЕҲОТ

БА ОДАМОНЕ тобу тоқат надорам, ки корро ташкил карда наметавонанд ва на ҳосил меруёнанду на музди дуруст кор мекунанд!— оташин шуд як шиноси ман, ки аз Қумсангир ба райони обу ҳавояш салқинтар кӯчида омада буд.—Он ҷо ҳаво гарм бошад ҳам, касе бесамар кор намекунад, натиҷаҳои назаррас ба даст меоварад. Умури иқтисодӣ дуруст ба роҳ монда шудааст.

Дар ин суханон маданияти хоҷагидорӣ таърифу тавсиф карда мешуд, ки онро иқтисодчиён, агрономҳо, инженерон-механизаторон, бисьёр намояндагони интеллигенцияи деҳот ҷасуронаю собитқадамона паҳи ва дар амал ҷорӣ менамуданд. Ин суханонро пахтакори оддӣ, обмон гуфт ва усулҳои хоҷагидориро дар районҳои гуногун муқоиса карда, ҳис намуд, ки он дар зисту зиндагӣ чи тавр инъикос меёбад. Вай ба колхози худ аз райони Қумсангир баргашт. Ман қасдан хоҷагиро номбар намекунам, зеро кадом колхозеро, ки гирем — хоҳ колхози «Коммунизм», ба номи Ленин, ба номи Жданов ё дигар колхоз — он ҷо анъанаҳо, тарзу усулҳои кор, муносибатҳои байни одамон ба ҳамдигар монанданд. Дар ин хоҷагӣ одамон аз солҳои аввали ба кор андохтани заминҳои нав дар посёлкаҳои интернационалӣ зиндагӣ мекунанд. Маҳорати якдигарро меомӯзанд, барои беҳтару хубтар кор кардан мусобиқа мекунанд ва дар вақтҳои холӣ суруд мехонанду мерақсанд. Бригадаҳои пахтакорону чорвопарварон, ғаллакорону сабзавоткорон, коллективҳои мактабҳою фаъолони клубҳо аз муваффақиятҳо ва таҷрибаи кори ҳамдигар огоҳ шуда меистанд.

Ман, ки худ дар райони Қумсангир ба воя расидаам, бо майли том ба он ҷо меравам ва пешакӣ медонам, ки барои навиштани мақола ҳатман фактҳои ҷолиби диққат, мисолҳои таҷрибаи пешқадамро дарьёфт мекунам. Масалан, ҳозир пахтакорони республика дар бораи кишти аниқ чун талаботи муҳими айём ва аз ҷиҳати ҳам агрономӣ, ҳам иқтисодӣ муфид бисьёр ҳарф мезананд. Қумсангириҳо ҳанӯз дар миёнаи солҳои 50-ум бо кишти аниқ машғул мешуданд. Онҳо ҳамон вақт киштгардонро вусъат доданд. Дар ин кор пеш рафта, ҳосили устувори пахта, юнучқа, орди алаф, ҷуворимакка ва дигар зироатҳои хӯроки чорво ба даст меоварданд. Ба туфайли мутахассисон, интеллигенция, ки дар паси фармону дастурҳои сершумор перспективаи реалиро диданд ва юнучқаро ҳимоя карда тавонистанд, на ҳамаи киштгардон аз байн рафт ва ҳолати ҳосилхезии заминҳои бисьёре нигоҳ дошта шуд. Яке аз онҳое, ки дар давраи авҷи маъракаи паҳншавии «маликаи саҳро» мавқеи худро ҷасурона муҳофизат кард, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, фаъоли партиявӣ, аъзои совети ветеранҳои район Абдуроззиқ Раҳмонов мебошад, ки чанде пеш вазифаи роҳбарии колхози ба номи Ждановро ба агрономи кордон, шахси аз мактаби бригадирӣ гузашта Ҳусейн Аюбов супоридааст.

Комитети партиявии райони Қумсангир ҳоло штаби солҳои аввали революциониро мемонад: дарҳои он кушодаанд, одамон паи ҳам бо фикру андешаҳо ва таклифҳои худ ба ин ҷо меоянд. Як вақтҳо масъалаҳо бо номи революция ҳал карда мешуданд. Ҳоло бошад, бо номи бозсозӣ. Монандӣ дар он ҳам дида мешавад, ки котиби якум мисли ҳамои баҳрнаварди Балтика, ки аз рӯи китобҳо ба мо шинос аст, бо қатъият амал мекунад. Воқеан, котиби якуми комитети партиявии райони Қумсангир Сергей Васильевич Махов пештар баҳрнаворд буд. Мо бо ӯ, инчунин бо котиби оид ба кори идеологӣ Тошмат Темуров, мудири шӯъбаи кори ташкилӣ Галина Владимировна Кузнецова дар хусуси кору бор, ҳаёти ҷамъиятии коммунистони район, иштироки интеллигенция дар кори бозсозӣ муфассал сӯҳбат кардем.

Гурӯҳи ташаббускорони колхози ба номи Жданов сарагроном М. Неъматов, саринженер М. Азизқулов, сарнқтисодчӣ Т. Каримов, раиси правленияи колхоз Ҳ. Аюбов, ветеран А. Раҳмонов на фақат ба хоҷагии худ, балки ба тамоми пахтакорони район ёрии калон расонданд ва мерасонанд. Онҳо ташаббускорони истифодаи оқилонаи техника дар ҷамъоварии пахта, татбиқи фишангҳои нави иқтисодӣ гардиданд.

30 километр дуртар аз работи колхози ба номи Жданов воҳаи Қаровултеппа барои кишти пахта аз худ карда мешавад. Ба он ҷо ҳар рӯз кашондани чинакчиён қувва, вақт ва хароҷоти зиёди нақлиётро талаб менамояд, зеро бештар аз сесад нафарро кашондан лозим меояд. Гурӯҳи ташаббускорон вазъиятро таҳлил намуда, ба хулоса омаданд, ки пахтаро бо мошин чидан беҳтар ва муфид аст. Дар мавсими гузашта бо чор комбайн бештар аз шашсад тонна пахтаи маҳиннах чида шуд. Ҷавонон дар заминҳои навкорам хеле хуб меҳнат карданд. Комитети комсомолии район барои фароҳам овардани шароити зарурии маданию маишӣ ба механизаторон ғамхорӣ кард.

Гурӯҳи ташаббускорони колхоз инчунин таклиф пешниҳод намуданд, ки ба чинакчиён барои пахтаи навъи аъло чун муқарарӣ на 10 тинӣ, балки 15 тинӣ ҳақ дода шавад. Колхози ба номи Жданов аввалин шуда плани пахтасупориро иҷро кард. Бе ёрии сокинони маркази район ҷамъоварии пахта душвор аст. Корхонаҳо ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузаштанд. Ин ҳолат ба назар гирифта, солӣ ҷорӣ схемаи нави ҳавасмандгардонии иқтисодӣ таклиф карда шуд. Масалан, коллективи мактаби ронандагони автомобиль дусад тонна пахта чида медиҳад, колхоз бошад, барои муаллими мактаб квартира ё якчанд синфхонаҳо месозад. Ғайр аз ин ба чинакчиён музди меҳнаташон дода мешавад. Бо коллективи хоҷагии автомобилӣ низ тақрибан ҳамин тариқ ҳисобу китоб карда мешавад: ҳар як ронанда барои пахтаи чидааш музд мегирад, ба хоҷагии автомобилӣ бошад, барои бекористии мошинҳо ё ҷои кор музд дода мешавад.

Дар колхоз вақтҳои зиёде парвариши пахтаи байни қаторҳояш 90 сантиметра зери шубҳа ва қариб, ки манъ шуда буд. Агрегатҳои зиёди қиматбаҳо бекор менстоданд. Ҳоло бошад, меҳнаткашони деҳот қарор додаанд, ки кишти пахтаи байни қаторҳояш васеъро ҷорӣ намоянд. Дар қитъаҳои аввалини бо чунин тарз киштшуда ниҳолҳои пахта назар ба дигар қитъаҳо хубтар нашъунамо мекунанд.

Дар колхоз пудрати бригадавӣ, онлавӣ, иҷоравӣ вусъат меёбад. Ба ин бригадири машҳур, аъзои бюрои комитети районии партия Мингтӯра Бӯтаев, ки бригадаи ӯ ба парвариши дони ҷуворимакка тахсис шудааст ва агроном Маҳмуд Неъматов асос гузоштанд. Соли гузашта онҳо бо ҳамроҳии олимон навъи нави ҷуворимаккаро ба истеҳсолот ҷорӣ намуданд. Тавсияи институти тадқиқоти илмӣ оид ба баланд бардоштани ҳосил асосан ба агротехника дахл дошт. Вале омили инсонӣ ба ҳисоб гирифта нашуда буд. То даме ки манфиати ҷамъиятӣ ва шахсӣ бо ҳам ҳаққонӣ пайваста нашавад ва одамон барои ба даст оварда-

ни натиҷаҳои ниҳой ҳавасманд нагарданд, ҳосил баланд намешавад. Мутахассисони колхоз ба ҳамин хулоса омаданд. М. Бӯтаев чунин таклиф кард: ба ман ҳамон замин, ҳамон навъи ҷуворимаккаро барои пудрати нҷоравӣ диҳед. Ман ваъда медиҳам, ки бе хароҷоти иловагӣ ҳосили зиёдтар ба даст оварам. Ҳоло звеноҳои оилавӣ дар қитъаҳои худ ниҳолҳои ҷуворимаккаро ғамхорона парвариш мекунанд, баъди пухта расидани ҳосил онро то донаи охирини ҷамъоварӣ карда, ба анбори ҷамъиятӣ месупоранд. Ҳоло дар колхози ба номи Жданов ба зуҳуроти пештараи тайёрхӯрӣ, муросокорӣ бо танбалон роҳ дода намешавад.

Масъалаҳои бозсозии тафаккури мутахассисони район, ҳамаи меҳнаткашон, даст кашидан аз қолабҳои кӯҳнае, ки онҳоро вақтҳои зиёде иқтисодиёти экстенсивӣ ба вуҷуд оварда буд, солҳои охир дар маркази диққати пленумҳо ва бюрои комитети районии партия, маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қарор гирифта, аз саҳифаҳои газетаи районӣ дур намешаванд. Зимнан, ҳар қарори қабулгардида мушаххас таҷассум меёбад. Масалан, гирем вазъиятеро ки дар соҳаи чорводорӣ охири соли гузашта ба амал омада буд. Район то 10 декабрь плани ширсупориро иҷро кард. Чунин масъала ба миён омад: оё планро барзиёд иҷро кардан зарур аст? Ин саволи тааҷҷубомез аст, вале танҳо на барои меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ. Пештар дар ин гуна ҳолатҳо барои квартали соли оянда захира фароҳам оварда мешуд. Зимистонгузаронии чорво дар моҳҳои январь — март ҳар навъе ки ташкил карда шавад, барои ҳисоботи хуб пешакӣ имконият муайян мегардид. Қумсангириҳо то 1 январь 600 тонна захираи шир доштанд, плани квартали якумро ба осонӣ иҷро мекарданд. Вале онҳо ба назари роҳбарони комплекси агросаноатӣ рӯйсурх менамуданду дар ҳаёти воқеӣ бошад, бохт мекарданд. Онҳо аз ҷиҳати иқтисодӣ, зиёда аз ин аз ҷиҳати маънавӣ бохт менамуданд. Ин худ як навъ фиребест, ки онро аз одамон пинҳон доштан мумкин нест. Одамон ҳақ доранд бипурсанд ва талаб кунанд, ки канӣ он бозсозӣ? Куҷост он ошкорбаёнӣ, модоме ки мисли пештара бухгалтерияи духела, маҳсулоти пинҳоншуда ҷой дорад? «Бори аввал мо бо ин роҳ нарафтем. Пӯшида нест, ки аз услуби солҳои зиёд ҷойдошта даст кашидан осон набуд, — мегӯяд котиби якуми комитети партиявии район С. В. Махов. — Дар ҳақиқат ҳам агар супориши квартали якумро иҷро накунем-чӣ?»

Не, коммунистон, мутахассисони район қарор доданд корро на бо фиребу найранг буд кунанд, балки роҳҳои ҳақиқатан самарабахши тараққӣ додани чорводориро ҷустуҷӯ карда ёбанд ва дар амал татбиқ намоянд. Онҳо якҷоя муайян карданд, ки усули нормативии планкашӣ захираи асосӣ мебошад. Таҳлил нишон дод, ки хоҷагиҳо дар шароити якхела ба таври гуногун кор мекунанд. Масалан, ба ҳисоби ҳар сад гектар киштзор дар колхози ба номи Ленин истеҳсоли шир 60 тонна, дар колхози «Победа»—47 тонна, колхози ба номи Киров танҳо 27 тонна рост меояд. Ба роҳбарони колхози ба номи Киров таклиф карда шуд, ки аз ақидаи пештара дар хусуси имкониятҳои фермаҳо даст кашанд. Гап дар он аст, ки солҳои охир ин хоҷагӣ ҳамагӣ сад сар модагови дӯшоӣ дошт ва планро бе ҳеҷ ҷидду ҷаҳди иловагӣ иҷро мекард, ҳол он ки он имкон дошт чорсад сар модагови дӯшоӣ парвариш намояд. Аз ин рӯ, барои оянда ҳамин гуна нақша пешбинӣ карда шуд. Вале ҳозир чӣ бояд кард? Корро моҳҳою солҳо кашол набояд дод, натиҷаҳои реалиро аз ҳозир чӣ тавр бояд ба даст овард? Илоҷи ин корро гурӯҳи ташаббускорон—мутахассисони район нишон доданд. Онҳо таклиф намуданд, ки аз имкониятҳои фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ пуррагтар истифода бурда шавад. Дар хоҷагӣ дар асоси ихтиёрӣ ба занони хонашин, ки пештар дар меҳнати ҷамъиятӣ иштирок намекарданд, дусарӣ модагови дӯшоиро тақсим карда доданд ва бо онҳо шартнома

бастанд, ки мувофиқи он говдўшҳо ба давлат чортоннагӣ шир супорида, боқимондаашро бо хоҳиши худ истифода мебаранд. Дар айни замон ба коркунон стажи кор ҳисоб карда, таъминоти нафақавӣ кафолат дода мешавад. Дар муддати кўтоҳ дар хоҷагӣ истеҳсоли шир ба 120 тонна расид. Ҳоло овозаи колхози ба номи Киров дар тамоми район паҳн шудааст. Ҳисобу китоби оқилонаи мутахассисон, ки ба ташаббуси аз поён асос ёфтааст, ана ҳамин гуна натиҷаҳо мебахшад.

Мисоли дигари истифодаи моҳиронаи захираҳои дохилиро совхози шоликорӣ нишон дод. Бар хилофи колхози ба номи Киров дар ин ҷо бо таклифи мутахасисон қарор доданд, ки фаъолияти индивидуалии меҳнатиро ҷорӣ накарда, барои 50 сар чорвои калони шохдор фермаи ҷамъиятӣ барпо намоянд ва худи ҳамин сол ба давлат камаш бист тонна шир супоранд. Дар ҳар ду хоҷагӣ бисьёр ҷойҳон нави кор барпо карда, замини кишт, ресурсҳои хўроки чорворо оқилона истифода мебурдагӣ шуданд, фоида афзуд.

Табиист, ки ҳар як идеяро муфассал таҳлил кардан лозим меояд. Ҳар як таклиф дар маҷлисҳои гурўҳҳои ташаббускорон, дар маҷлисҳои машваратӣ дар комитети районии партия, бевосита дар хоҷагиҳо ва корхонаҳо бо иштироки мутахассисони салоҳиятдор ҳарҷониба муҳокима карда мешавад. Танҳо баъди муҳокимаи муфассал таклиф қабул, ё, агар беасос бошад, рад карда мешавад. Боре як инженер барои ташкил кардани кооперативи хукпарварӣ таклиф ба миён гузошт ва манзараи ҷозиберо тасвир намуд. Вай парвои сад сар хукбачаро ба ўҳда гирифтанӣ шуд ва ба даст овардани гўшти фаровону арзонеро ваъда дод. Вай ҳатто барои таъмини даромаднокӣ аз баҳри сохтани ферма ҳам гузашт ва таклиф кард, ки ба ҷои он дар дашт бо бульдозер хандақ канда шавад. Вале, чунон ки мегўянд, моли арзон беиллат намешавад. Зоотехникҳо бо асоси комил қайд карданд, ки дар ин таклиф на майлу хоҳиши ёрӣ расондан ба кори умумии иҷрои программаи озуқаворӣ, балки ҳирси бештар гирифтани пули бедарди миён ба назар мерасад. Дар таклифи ў на масъалаҳои зоотехникӣ, на хўрокдиҳӣ, на қоидаҳои оддитарини ветеринарӣ ба назару эътибор гирифта нашудаанд. «Баъди ягон моҳ шумо бо ин тарзи кори худ на хукҳои фарбеҳшуда, балки хукбачаҳои харобу лоғарро ҳисоб мекунед» — хулоса баровартанд одамони кордон.

Аммо аксарияти таклифҳо пухтаю муфид, муҳим ва ба шароити конкретии хоси маҳал ва вазифаҳои умумии хоҷагиҳо мувофиқ мебошанд. Органҳои районии роҳбарии сиёсӣ ва Ҳокимияти Советӣ таклифу дархостҳоро дастгирӣ намуда, дар нимароҳ намемонанд, балки бо қатъият амал мекунанд ва аз соҳибони таклифҳо низ кори фаъолонаро талаб менамоянд. Зеро дуруст гуфтаанд, ки таклифҳо ҳамон вақте хубанд, ки агар онҳоро тарафдорӣ кунанд ва дар амал таҷассум намоянд. Чанде пеш ба комитети партиявии районӣ Қумсангир лозим омад, ки муқобилати Агропроми давлатии республикаро бартараф карда, таклифи муаллимони маҳаллиро дар бораи сохтани заводи консерва ҳимоя намояд. Ҳеҷ гуна далелҳо дар бораи он ки дар хоҷагиҳои район садҳо тонна сабзавоту мева сол аз сол нобуд мешавад, агропромро бовар кунонда натавонистанд. Ҳатто, вақте ки бо қувваи кооперативи муваққатии аз ҳисоби коркунони муассисаҳои гуногуни район ташкилёфта ба воситаи консервкунии хонагӣ имконияти нигоҳ доштани маҳсулоти боғу полизҳо дар амал исбот карда шуд, намояндагони агропром бо баҳонаи «мумкин нест» якравӣ мекарданд. Аммо комитети районии партия ба қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС такья намуда, ба фикри худ истодагарӣ кард. Ҳоло дар колхози ба номи Ленин хатти якуми истеҳсоли консерва амал менамояд. Дар дигар колхозҳо заводҳои хурди аз нав коркунандаи маҳсулот сохта мешаванд.

Ҳоло ҳалли бисьёр проблемаҳо дар район бо сохтмон алоқаманд аст, ки базаи моддию техникии онро мустаҳкам кардан, ҳеҷ набошад, дар навбати аввал як заводи хишт сохтан лозим аст. Дар ин бобат гурӯҳҳои ташаббускорон фаъолона амал карда, имкониятҳои иловагиро ҷустуҷӯ менамоянд. Онҳо таклиф карданд, ки дар колхози ба номи Жданов барои истеҳсол намудани соле панҷ миллион дона хишт корхона сохта шавад. Дар ин ҷо аввали тобистон маҳсулоти аввалин бароварда шуд. Ҳамин тариқ, дар район барои зудтар ҳал кардани проблемаи манзил барои ҳамаи категорияҳои аҳолӣ замина ба вуҷуд оварда мешавад.

Ташаббус ва маҳорати хоҷагидории колхозҳо, колоннаҳои механиконидаи бинокорӣ, корхонаю ташкилотҳо равнақу ривоҷ меёбад. Масалан, заводи консерва мақсад дорад, ки бо корхонаҳои чӯбкоркунии Сибирь мубодилаи мол кунад. Ба он дигар коллективҳои меҳнатӣ пайравӣ мекунанд.

Дарояндаи наздик хоҷагиҳои системаи агросаноати республика ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ мегузаранд. Дар район тайёрӣ ба марҳалаи сифатан нави кор вусъат ёфт. Дар назди РАПО семинарҳои доимӣ, дар колхозҳо комиссияҳои доимӣ барои гузаштан ба механизми нави хоҷагидорӣ барпо карда шуданд. Ба ҳар кас фаҳмонда додани принципҳои асосии системаи нави иқтисодӣ дар маркази диққати онҳо қарор гирифтааст. Дар ин бобат сармутахассиси РАПО А. Абдурасулов кори зиёдеро ба ҷо овард. Ӯ шахсест, ки мувофиқи талаботи имрӯза фикр мекунад ва таҷрибаи калони кор дорад. Вай бо ташаббуси худаш таълими иқтисодчиёни колхозҳоро ба зимма гирифт ва ин вазифаро бомуваффақият иҷро намуд.

Ҳисси чизи нав ба дигар намояндагони интеллигенцияи Қумсангир низ хос аст. Дар ин хусус худи ташкил кардани комитети маҳалла дар маркази район, ки яке аз аввалин комитетҳои маҳаллаҳо дар республика мебошад, ҷолиби диққат аст. Шахси обрӯманд, директори мактаби № 17 Марс Рашидович Хабиахмедов раиси комитети маҳалла мебошад. Вай ва фаъолонаш — муаллимон, духтурҳо, хизматчиён дар байни сокинони кӯчаҳо, ҳавлиҳо ҳар гуна мусобиқаҳо ташкил намуда, барои дар ҳаёт ҷорӣ шудани расму оинҳои нав фаъолона мусоидат мекунанд. Комитети маҳалла маъракаҳои мубориза барои сулҳ, вохӯрӣ бо ҷанговарони интернационалист мегузаронад, барои фондҳои хайрия маблағ ҷамъ мекунад. Ҳамаи чорабиниҳои шавқангезро комитети маҳалла ташкил менамояд. Ҳангоми ташкили онҳо шавқу завқи гурӯҳҳои сокинони синну солашон гуногун ҳатман ба эътибор гирифта мешавад. Намоиши аввалини гулҳо, ки чанде пеш барпо гардид, хеле ҷолиб буд. Сокинон ва коллективҳои томи меҳнатӣ дар санъати гулпарварӣ ва бастани гулдастаҳо мусобиқа карданд. Ҳамин тавр, дар ин ҷо моҳиятан иди нави зебоӣ тавлид шуд. Ҳоло комитети маҳалла ҷидду ҷаҳди худро инчунин ба вусъат додани ҳаракати кооперативӣ, васеъ кардани доираи хизматрасонӣ ба аҳолӣ равона мекунад.

Комитети районии партия ташаббуси мутахассисони ҳамаи звеноҳои хоҷагии халқро дар деҳот инкишоф дода, кӯшиш мекунад, ки нерӯи эҷодии интеллигенцияро пурратар ошкор сохта, барои ба амал баровардани бозсозӣ самаранок истифода барад ва онро бо маҳорати серҷабҳаи навоваронаи колхозчиён, коргарони совхозҳо, корхонаҳо ва фаъолони шаклҳои гуногуни ҳаракати кооперативӣ узван пайваст намояд.

**В. ЖОЛОБОВ.**

# БОЗГАШТ БА ДИАЛЕКТИКА

## *Баъзе проблемаҳои маданияти бадеии Тоҷикистон*

**М. НАЗАРОВ,**
*профессор*



МАДАНИЯТИ БАДЕӢ ИФОДАГАРИ РОБИТА ВА ИДОМАТИ ВОҚЕИИ НАСЛҲО БУДА, ЕРӢ МЕРАСОНАД, КИ ОДАМ ҚАРОБАТИ ХУДРО БО ХАЛҚАШ, БО ТАЪРИХ ВА ОРЗУЮ УМЕДИ ОЯНДАИ ОН ҲИС НАМОЯД, ОРМОНҲОИ МАЪНАВИРО АСОСИ ҲАР ГУНА ФАЪОЛИЯТИ АМАЛӢ ҚАРОР ДИҲАД.

(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв
дар Конференцияи XIX партиявӣ)

ХАЛҚИ тоҷик, чун халқҳои дигари Осиёи Миёна, дар як мӯҳлати нисбатан кӯтоҳи таърихӣ ба дараҷаи имрӯзаи маданият молик шуд. Ин ҷаҳиши азими халқи дар гузашта ақибмондаи канори миллии Россияи подшоҳӣ дар шароити тараққиёти ғайрикапиталистӣ танҳо ба туфайли ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь имконпазир гардид. Дар заминаи се омили муҳим — тантанаи сохти советӣ, истифодаи эҷодкоронаи анъанаҳо ва таҷрибаҳои миллии маданӣ, маданиятҳои нисбатан пешқадами халқҳои советӣ, ва пеш аз ҳама халқи рус, маданияти бадеии советии тоҷик барпо карда шуд.

Истифодаи мероси маданӣ ва анъанаҳои халқии маданӣ яке аз проблемаҳои мураккабтарин буд. Дар ин соҳа ба эътибор гирифтан лозим буд, ки мероси маданин гузаштагон дар таркиби худ унсурҳои ҳам мусбӣ ва ҳам манфӣ дошт. Бинобар ин дар амалияи сохтмони маданияти бадеӣ унсурҳои прогрессивии мерос: идеяҳои бадеию эстетикӣ, анъанаҳои реалистӣ, воситаҳои тасвири бадеӣ, роҳу усулҳои эҷодиёти бадеӣ доманадор истифода шуданд. Ин амалия чунин нуктаи лениниро исбот кард, ки, аввало, ҳама кори оиди барпо кардани маданияти навин аз аввал то ба охир бояд ҳамчун қисми таркибии революцияи маданин социалистӣ ба ҷо оварда шавад; сониян, танҳо ҷаҳонбинии марксистӣ асоси методологии равнақи маданияти нави бадеӣ мешавад, ки он аз мавқеъҳои илмӣ манфиату мақсадҳо, орзую омоли синфҳои революциониро ифода

карда метавонад; сеюм, бидуни мероси маданий гузаштагон, бидуни омўхтану азбар кардани он, бидуни танқидиву эҷодӣ дарк кардан ва истифода бурдани он ба вуҷуд овардани маданияти бадеии социалистӣ ғайриимкон аст (Ниг. В. И. Ленин. Куллиёт, ч. 41, саҳ. 336—337).

Баробари ташаккул ёфтани адабиёти нави бадей, санъати театрӣ, мусиқӣ, тасвирӣ, кинематография, эҷодиёти бадеии халқ вусъати тоза пайдо карда, муассисаҳои мухталифи санъату маданият таъсис карда, интеллигенцияи эҷодкор ба камол расонда шуд. Чунин унсурҳои маданияти бадей, ба монанди тавсифоти иҷтимоии субъект (шахсият, гурўҳи иҷтимой, ҷамъият); фаъолияти иҷтимой дар роҳи истеҳсолу паҳн ва истеъмол кардани неъматҳои маданияти бадей; санъатшиносӣ, танқиди бадеию адабӣ низ вусъат ёфтанд. Ҳамаи ин ба пойдор гардидани намудҳои муҳимтарини маданияти бадей дар шуури меҳнаткашон мусоидат кард ва қисми таркибии маданияти эстетикии онҳо гардид.

Омўхтани таҷрибаи интеллигенцияи бадеии халқи рус ва халқҳои дигар характери доимӣ пайдо кард, ки ин барои такомулоти маданияти бадеии советии тоҷик аҳамияти калон дошт. Системаи сафарҳои мутақобилаи эҷодӣ, ҳамкории ходимони адабиёт ва санъати тоҷик бо намояндагони дигар санъатҳои бародарӣ, шаклҳои эҷодиёти якҷоя, ташкили выставкаҳо ва ғайраҳо ба амал омад. Амалияи тарҷумаи асарҳои адабиёт аз забони тоҷикӣ ба забонҳои халқҳои СССР ва аз забонҳои халқҳои бародар ба забони тоҷикӣ равнақи доманадор пайдо кард. Мунтазам тайёр кардани кадрҳо оғоз гардид. Дар натиҷаи ин маданияти бадеии тоҷик ба таври доманадор ба ҳаёти бадеии умумисоветӣ ҳамроҳ гардида, аломатҳои мунтазам ривоҷьёбандаи интернационалӣ пайдо кард. Мазмуни асарҳои санъат доираи танги маҳаллиро бартараф карда, ба ҳалли проблемаҳои умумисоветӣ мувофиқи зуҳуроти онҳо дар шароити республика рў овард.

Амалияи сохтмони маданияти бадеии Тоҷикистон бисьёр проблемаҳоеро пеш гузошт, вале онҳо дар марҳалаҳои пешина ҳалли пурраи худро наёфтанд ва, аз ин рў, имрўз ҳам актуаланд. Асоситарини онҳо қафомонии эҷоди (буньёди) сарватҳои бадей (ҳам сифатан ва ҳам миқдоран, ки ин хеле муҳим аст) аз талаботи рўзафзуни аҳолӣ буд ва мебошад, ки дар натиҷаи ин дараҷаи азбаркунии неъматҳои маданият умуман, аз ҷумла, сарвати эстетикӣ ҳанўз паст аст. Бо вуҷуди он ки Тоҷикистон аз рўи мавҷуд будани як қатор институтҳои иҷтимой, намудҳо ва унсурҳои маданияти бадей бо дигар республикаҳои иттифоқӣ дар як сатҳ ва аз рўи баъзе нишондиҳандаҳои пешрафти миқдорӣ аз онҳо пеш бошад ҳам, аз рўи ба сарватҳои санъати мусиқӣ, хореографӣ, театрӣ, тасвирӣ ҷалб кардани оммаҳои васеъ, ба тадбирҳои театрӣ, музей ва клуб рафтани одамон, мутолиаи адабиёти бадей, шумораи иштирокчиёни маҳфилҳои эҷодиёти бадеии халқ республика на танҳо аз дараҷаи умумииттифоқӣ, балки аз дигар республикаҳои Осиёи Миёна низ хеле қафо мондааст.

Дар асоси демократиконии ҷамъият, пойдор гардондани адолати иҷтимой, тезонидани суръати тараққиёти иқтисодӣ, иҷтимоию сиёсӣ, истифодаи таҷрибаи мусбат ва таҳлили танқидии сабақҳои марҳалаҳои пешина таъмин намудани инкишофи минбаъдаи маданияти бадеии Тоҷикистон зарурияти ниҳоят ҷиддӣ гардид.

Омилҳои муҳимтарини ҳалли ин проблема, ба фикри мо, инҳоанд: а) идоракунии илмии процесси ба маданияти бадей ҷалб намудани аҳолӣ; б) ҳалли проблемаҳои бо такомулоти худи маданияти бадей алоқаманд; в) беҳтар намудани тайёрии кадрҳои илмӣ ва эҷодӣ; г) муайян намудани тамоилҳо ва пешомадҳои афзоиши минбаъдаи роли маданияти бадей дар ҳаёти маънавии халқ.

Комьёбиҳои маданияти бадеии советии тоҷик ҳамчун қисми таркибии маданияти сермиллати советӣ дар солҳои Ҳокимияти Советӣ баҳс-

нопазиранд. Вале дар таърих ҳодисаву зуҳуроти норавшан ва манфӣ; дурравӣ аз принципҳои ленинии процесси эҷодӣ, ки муносибати конкретӣ, аниқи синфиро нисбат ба сарватҳои маданӣ, муносибати ҷиддиро нисбат ба истифодабарии анъанаҳои миллӣ, таҷриба ва комьёбиҳои маданияти рус, маданияти халқҳои дигари советӣ ифода менамояд; бо усулҳои маъмурию фармонфармоӣ иваз карданн роҳбарии партиявӣ, роҳбарии салоҳиятдор; бо равнақи экстенсивии маданият бар зарари пешрафти интенсивии касбии он аз ҳад зиёд саргарм шудан низ ҷой доштанд.

Дар давраи карахтиву беҳаракатӣ дар маданияти бадеӣ проблемаҳо ва душвориҳои нав ба амал омаданд. Аз як тараф, тамоилҳои аз будаш кам нишон додани ролу аҳамияти иҷтимоии маданият ошкор гардида, амалияи аз рӯи принципи бақия банақшагирӣ ва маблағҷудокунӣ васеъ паҳн шуд, ки дар натиҷаи ин базаи иқтисодӣ, моддӣ, техникии маданият аз муносибатҳои амалан ташаккульёфта қафо монд. Аз тарафи дигар, талаботи халқ ба сарватҳои ҳақиқии маданӣ мунтазам афзуда, вале қонеъ нашуда мемонд. Механизми мамониат ба маданияти бадеии Тоҷикистон низ таъсири манфӣ расонд.

Структура ва унсурҳои мавҷудаи маданияти бадеии тоҷик ва тарзи амали он солҳои 30 ва 40-ум ташаккул ёфта буданд ва фаҳмост, ки кӯҳна шудаанд. Зарурати онҳоро тағьир додан, ба тартиб андохтан ва такмил додан (барҳам додани параллелизм, тақлидкорӣ дар идоракунии маданият, парокандагии идоравӣ), ҷоннок гардоидани фаъолияти ҷузъҳои мавҷуда ва барпо намудани унсурҳо, намудҳо ва жанрҳои маданияти бадеӣ — коллективҳои касбию академӣ, фольклорию-этнографӣ, хорӣ, ки то ҳанӯз дар республика вуҷуд надоранд, ба миён омад. Дар байни халқ васеъ пропаганда кардани сарватҳои ҳақиқии бадеӣ мӯҳтоҷи бозсозист. Дар ихтиёри органи ягонаи давлатии дорои ҳуқуқу ваколатҳои зиёд муттаҳид кардани роҳбарӣ ба тамоми намудҳои маданияти бадеӣ, ки дар замони В. И. Ленин ҳамин тавр буд, қобили таваҷҷӯҳ мебошад.

Мувофиқи табиати ҷамъиятии маданияти бадеӣ системаи алоқаи байниҳамдигарии ғайрирасмии эҷодии намояндагони шаклҳои мухталифи санъатро, аз як тараф, ва байни санъаткорони касбию аҳолиро, аз тарафи дигар, ривоҷ додаи лозим. Дар ин кор барои пешакӣ ҳал намудани шаклҳои ташкилии чунин муносибат зарурате нест. Ин вазифаро хонаҳои коркунони эҷодӣ, марказҳои истироҳат, лабораторияҳои гуногуни ғайрирасмии эҷодӣ ва ё ягон шакли дигари ба таҷрибаи маданию демографии аҳолии республика мувофиқ ба ҷо оварда метавонад. Вале ҳаминро фаҳмидан басо муҳим аст, ки бидуни муҳайё намудани имконияти алоқаи доимию мунтазам инкишофи зарурии омили субъективӣ, ташаккул додани ҳам санъаткори типи замонавӣ ва ҳам аҳли ҷамъият ғайриимкон мегардад, ки маданияти бадеӣ бояд онро дар назар дошта бошад.

Ягонагии идоракунии давлатӣ ва амали ғайрирасмии маданияти бадеӣ дар ибтидои ташаккульёбии он дар республика дар шаклҳои оддитарини иттиҳодияҳои ҳаваскорон ба амал бароварда мешуд, вале ҳамаи онҳо таҳти органҳои идоракунии сиёсӣ амал мекарданд. Барои он давра ин ягона роҳи имконпазир буд. Вале бо вуҷуди ҳама оддигиаш мағзи асли он ба эҳьё ва инкишофи шаклҳое хизмат кард, ки ба вазъияти имрӯзаи маданият мувофиқат мекунанд.

Имрӯз масъалаи муҳайё намудани шароити зарурӣ барои тайёр кардани кадрҳои эҷодкор ва илмӣ, сайқал ва равнақ додани истеъдод ва маҳорати касбии онҳо ба маънои пуррааш ба миён омадааст. Дар ин ҷо, ба ақидаи мо, пеш аз ҳама аз таърихи маданияти бадеӣ сабақ гирифтан лозим аст, ки бидуни ҳалли зарурии масъалаи оид ба кадрҳо муассисаҳои санъату маданият, коллективҳои эҷодӣ ташкил карда мешу-

данд. Масалан, на танҳо театрҳои маҳаллӣ, балки театрҳои республикавӣ, аз ҷумла театри опера ва балет, филармонияи давлатӣ низ танҳо дар базаи маҳфилҳои ҳаваскорони санъат ташкил карда шуданд. Дар республика муассисаҳои базавии таълими мусиқӣ, рассомӣ, театрӣ, рақсӣ ва ғайраҳо қариб мавҷуд набуданд, дар муассисаҳои таълимии шаҳрҳои марказии мамлакат фиристодагони Тоҷикистон хеле кам буданд. Маҳз барои ҳамин ҳам процесси касбигардонии маданияти бадеӣ, омӯзиши мероси маданӣ, истифодаи самарабахши таҷрибаи маданияти сермиллати советӣ, пурзӯр кардани синтези маданият ин қадар тӯлонӣ гардид. Ба ақидаи мо, проблемаи оид ба кадрҳоро бештар аз ҳама бо роҳи барпо намудани системаи илман асосноки мувофиқи талаботи республика тайёр кардани мутахассисон ҳал кардан мувофиқи мақсад мебуд.

Он чи ки ба такомулоти сети мавҷудаи муассисаҳои таълимии санъат ва маданият дахл дорад, пас варианти бештар қобили қабулаш зиёд намудани миқдори мактабҳои бачагонаи тарбияи комплексии бадеӣ мебошад. Чунин мактабҳоро аз ҳисоби маблағҳои ҳам давлат ва ҳам колхозҳо, совхозҳо, иттиҳодияҳои калони истеҳсолӣ сохтан мумкин аст. Ба замми ин чунин мактабҳо метавонанд бо принципи худхароҷотбарорӣ амал кунанд. Ин мактабҳоро серсоҳа намуда, сети таълимгоҳҳои миёнаи махсусро васеъ кардан мувофиқи мақсад мебуд. Ҳалли масъалаи такмили ихтисоси кадрҳои маълумоти олидор, ташкил намудани шаклҳои мавзуну самарабахши тайёр кардани онҳо — шояд ба шакли студияҳо дар назди муассисаҳои академии намоишдиҳӣ ва иттифоқҳои эҷодӣ таҳти роҳбарии методии Институти санъат — ниҳоят ҷиддӣ истодааст.

Донишҳои назариявии дар мактабҳои олӣ гирифтаро бо кори амалӣ мустаҳкам намудан, мувофиқи мақсад кор фармудани мутахассисон, дар асоси ҳаматарафа омӯхтани анъанаҳо ва навоварӣ, таҷриба ва комьёбиҳои маданияти республика ва дигар республикаҳои бародарӣ инкишоф додани маҳорати касбии онҳо ниҳоят муҳим аст. Бо назардошти баъзе хусусиятҳои касбӣ ва миллии процесси эҷодӣ дар зинаи иттифоқҳои эҷодӣ ва вазоратҳо тартиб додани программаи комплексии тайёрии идеявию назариявӣ ва касбии интеллигенцияи эҷодкор басо муфид мебуд, ки он амиқу ҳаматарафа омӯхтани мероси назариявии марксистию ленинӣ, маданияти сиёсӣ, маънавӣ ва эстетикиро дарбар мегирифт.

Дар натиҷаи бо суръат тараққӣ додани маданияти бадеӣ дар байни маданияти бадеии касбӣ ва оммавии эстетикӣ ҷудоии муайяне ба амал омад. Ва ҳатто вақте ки ҷудоии байни эҷоди сарватҳои бадеӣ ва азхудкунии оммавии онҳо хеле равшан аён гардид, вазъият ислоҳ карда нашуд. Чунин ақидаи соддалавҳона ба амал омад, ки гӯё танҳо эҷоди сарватҳои бадеӣ кифоя аст, ки онҳо худ ба шуури омма роҳ ёбанд. Дар натиҷаи ин кори оид ба тарбияи завқи бадеии омма ниҳоят суст гардид.

Имрӯз проблемаи ташаккул додани талаботи эстетикии омма аҳамияти аввалиндараҷа пайдо кардааст. Зарурати тартиб додан ва дар амал татбиқ кардани программаи серсоҳаи комплексии тарбияи завқи бадеии аҳолӣ дар сатҳи умумидавлатӣ ба таври ҷиддӣ ба миён омадааст. Гуманизацияи васеи маълумоти миёнаи махсус ва олӣ бояд якҷоя бо эстетикони муҳити зист, маишат, сохтмонҳои шаҳру деҳот, истеҳсоли молҳои истеъмоли оммавӣ—ҳамаи он чизе, ки ҳаёти одамро хушу пурмазмун мегардонад, ба амал бароварда шавад. Чунон ки съезди XXVII КПСС нишон дод, асосиривоҷу равнақи соҳаи иҷтимоӣ ва фаъол гардидани омили инсонӣ аз ҳамин иборат аст. Вале дар ин соҳа дар сурате комьёб гардидан мумкин аст, ки тамоми кор бо назардошти қатъии хусусиятҳои вазъияти маданию демографӣ ва таҷрибаи таърихии халқи тоҷик дар бобати муносибат бо сарватҳои бадеӣ асос ёбад.

Чунин гузориши масъала ҳаматарафа ва амиқ таҳлилу тадқиқ намудани таҷрибаи мазкурро тақозо менамояд. Ин вазифаи муҳими илмӣ

буда, он на танҳо ҳанӯз ҳал карда нашудааст, балки бояду шояд ба миён ҳам гузошта нашудааст. Вай комилан омӯхтани таҷрибаи бадеии ҳам умумимиллӣ ва ҳам минтақавии вилоятҳоеро дар бар мегирад, ки дар базаи этникии онҳо миллати тоҷик ташаккул ёфтааст. Аҳамияти чунин тадқиқот бо он чиз муайян карда мешавад, ки маданияти бадеии Тоҷикистони Советӣ дар шароити ба худ хоси тараққиёти ғайрикапиталистӣ барпо карда шудааст ва ҳангоми инъикоси таърихи он ба субъективизм ва муносибати конъюктурӣ роҳ дода мешавад.

Донистани таърихи объективии ташаккул ва такомулоти маданияти бадеии Тоҷикистон барои он муҳим аст, ки вай хотираи таърихии халқро ташаккул медиҳад. Танҳо дар асоси дарк кардан ва омӯхтани гузаштаи хеш проблемаи таносуби намудҳо ва жанрҳои анъанавӣ ва ғайрианъанавии санъат, зуҳуроти миллиро дар маданияти бадеӣ, ғанигардонии ҳамдигарии маданиятҳоро дуруст ҳал кардан мумкин. Дар ин сурат марҳалаҳои мубориза ба муқобили идеологияи ва амалияи реакционии пантуркизму панисломизм дуруст инъикос намуда, таъсири неки методи реализми социалистӣ хеле равшан аён мегардад.

Махсусан диққати ҷиддӣ додан ба ҷиҳатҳои интернационалии роҳи таърихии ташаккул ва равнақи маданияти бадеии халқи тоҷик муҳим аст. Роли маданияти бадеии халқи русро дар ин процесс, аз ҷумла дар ташаккули возеҳии миллии санъати тоҷикон, ки то ошноӣ бо маданияти рус танҳо дар шаклҳои минтақавӣ вуҷуд дошт, аз ҳарвақта бештар амиқ омӯхтан лозим.

Тадқиқи хотираи таърихӣ, иҷтимоӣ, бадеӣ ва таҷрибаи бадеии оммаи халқ барои ошкор намудани омилҳои баланд бардоштани маданияти эстетикии аҳолӣ, ҷиҳатҳои маънавии эҷодиёт имкониятҳои иловагӣ фароҳам меоварад.

Ролу мақоми таърихии исломро дар маданияти бадеии халқҳое, ки он барояшон дини анъанавӣ мебошад, чуқур ва ҳаматарафа дарк кардан зарур. Ин масъала саҳлгириро намепарварад. Бо вуҷуди он ки ислом нисбат ба як қатор жанру намудҳои бадеӣ роли манфиро бозида, онҳоро манъ мекард, вай ба монанди динҳои католикӣ ва православии насронӣ системаи томи воситаҳо ва шаклҳои бадеӣ, образҳои типӣ ва ассоциацияи эстетикиро муайян намуд. Нигилизм нисбат ба ин мерос, дар эҷодиёти классикони маданияти тоҷик, дар эҷоди мӯҳташами меъмории қасру кӯшкҳо, дар достонҳои Фирдавсӣ, Бедил, Ҷомӣ, мусиқии муғаниёни машҳур ҷойдошта чун нигилизм нисбат ба калисои Шатр ва Софияи Киев, мусиқии Бах, расмҳои Леонардо да Винчи, А. Иванов ва ё И. Репин тоқатнопазир аст. Дар ин бобат мазмуни мукаммали эстетикиро аз қабои динию идеологӣ ҷудо карда натавонистан ба пропагандаи мероси бадеӣ, ки дар буньёди маданияти миллӣ роли иниҳоят калон бозидааст, зарари ҷиддӣ расонда метавонад.

Ба пропагандаи эстетикӣ, ба ақидаи мо, қувваҳои баландихтисоси илмиро дар шаклҳои дахлдори ташкилӣ ҷалб карда, онҳоро бо воситаҳо, ресурсҳо ва кадрҳои зарурӣ таъмин кардан лозим. Шояд институти санъатшиносӣ, ки ташкили онро ҳаёт исроркорона тақозо мекунад, аз ӯҳдаи ин кор барояд.

Ҳамчунин ҳарчи тезтар таъсис намудани нашрияи типи журналӣ зарур аст, ки он чун паҳнкунандаи донишҳои илмии оид ба сарватҳои ҳақиқии маданияти бадеии тоҷик дар байни аҳолӣ хизмат карда, кӯмак расонад, ки фарқи байни маънои инсонпарваронаи ва шакли ногузири таърихан маҳдуди таҷассуми онро бифаҳмад.

Омили муҳими баланд бардоштани маданияти эстетикии аҳолӣ инкишофи ҳамаҷониба ва мавзуни санъати касбӣ ва эҷодиёти бадеии халқ мебошад. Маълум аст, ки яке аз манбаъҳои тавлиду ташаккули маданияти бадеии касбии Тоҷикистон эҷодиёти бадеии халқ буд. Мутаассифона, ин чашмаи хушкнашаванда диққати ҷиддиро ба худ ҷалб накарда-

аст. Маҳз барои ҳамин ҳам номутаносибии дар байни санъати касбӣ ва эҷодиёти бадеии халқ ба вуҷудомада имрӯз ҳам вуҷуд дорад. Гап дар он аст, ки дар марҳалаи ташаккульёбии маданияти бадей ба равнақи экстенсивии намудҳои нави санъати касбӣ бештар диққат дода, барои онҳо шароитҳои зарурӣ фароҳам оварда намешуданд ва баъзан аз заминаи миллӣ ҷудо карда, эҷодиёти бадеии халқ бошад ба ҷои дуюм гузаронда мешуд. Дар натиҷаи муносибати субъективона ба эҷоди намудҳо ва жанрҳои маданияти европой, баҳои даркорӣ надодан ба роли эҷодиёти бадеии халқ номутаносибӣ дар байни санъати касбӣ ва эҷодиёти бадеии халқ ҳатто зиёд шуд. Азназаргузарониҳо, тадбирҳои тамошои оммавӣ кам ташкил карда, як қатор шаклҳои мусиқии классикӣ ва фольклорӣ фаромӯш шуда, бисьёр намудҳои асбобҳои миллии мусиқӣ, либосҳо, оинҳои бадеии халқӣ аз байн рафтанд, дар роҳи ҷамъ кардану омӯхтани эҷодиёти бадеии халқ тадқиқот бурда намешавад. Ансамбли этнографии Помир барҳам дода шуд, ансамбли ҳофизони кӯҳистон фаъолияти худро қатъ намуд, намудҳои нодири санъати мусиқӣ — «Шашмақом», Гурӯғлӣ, Фалак мусиқии феодалӣ ва ё архаистӣ эълон гардиданд.

Ин зуҳуротҳои манфӣ натиҷаи каҷфаҳмиҳо дар роҳи ба амал баровардани сиёсати бадей мебошанд, ки муносибати бодиққатона, моҳирона ва эҳтиёткоронаро нисбат ба хусусиятҳои миллӣ ва ба ҳисоб гирифтани шароитҳои конкретни республикаро ҳангоми истифодаи таҷриба ва комьёбиҳои маданияти рус ва Европа талаб мекунад: дар мубориза ба муқобили миллатчигии маҳаллӣ тамоилҳои чапчигӣ ҷой дошта, бисьёр сарватҳои маданни пешин ва эҷодкорони онҳо бе хеҷ тафтишу таҳқиқ зуд ба қатори унсурҳои миллатчигӣ дохил карда мешуданд. Дар кори босуръат ба вуҷуд овардани намудҳои алоҳидаи санъати касбӣ бо роҳи сунъӣ ва маъмурию волюнтарӣ ҷорӣ намудани унсурон ва намудҳои европоии санъат бидуни синтези оқилонаи онҳо бо маданияти миллии бадей равияи нодуруст ҷой дошт; кадрҳои тайёри эҷодкор ва базаи зарурии моддию техникӣ вуҷуд надоштанд.

Интернационализация шоҳроҳи маданияти сермиллати советӣ, аз ҷумла маданияти бадей мебошад. Ҳарчанд ки интернационализм ба маданияти бадеии тоҷик ҳамчун принципи муҳимтарини он мустаҳкам дохил гардида бошад ҳам, талабот ба такмил додани ин процесс ҳанӯз мавҷуд аст. Ба фикри мо, касбӣ гардондани намудҳои анъанавӣ ва нави санъат, пеш аз ҳама санъати балет, опера, симфония, хори бисьёровоза, эстрада ва ғайра, ҳамчунин ташкили мубодилаи васеи таҷриба, мубодилаи асарҳои адабиёт ва санъат бо республикаҳои бародар диққати махсусро тақозо мекунад. Дар айни замон таърифу тавсифҳои беасоси хусусиятҳои миллӣ, муносибати ғайрисинфӣ ба мероси маданни гузашта, пайдоиши унсурҳои нигилизм, миллатчигӣ ва ҳатто нигилизми миллиро пешгирӣ кардан лозим аст.

# ИНЪИКОСИ ЯК МАВСИМИ ТЕАТР

**В. РАЗЗОҚОВ,**
*номзади илми санъатшиносӣ*

ДАР асри гузашта санъати театрро аксар вақтҳо ба кафедра ва минбар ташбеҳ медоданд, ки аз фарози он ҳунарманд бо омма дар масъалаҳои муҳими иҷтимоӣ-ахлоқӣ сӯҳбат мекард. Театри муосир аз лиҳози дараҷаи робита бо тамошобинон аз тамоми намудҳои санъат муқаддамтар аст. Ҳатто санъатн кино, ки метавонад ҳаётро ба таври ҳайратангез ҳаматарафа инъикос иамояд, аз ҷиҳати муассирияти зинда наметавонад бо санъати театр баробар ояд. Ин амр имкон медиҳад хусусиятҳои маданияти театр, ки он бо драматургия, сценография, эҷодиёти актёрӣ ва режиссёрӣ хотима намеёбад, мавриди омӯзиш қарор дода шавад. Вай танқиди театрро низ дар бар мегирад. Ғайр аз ин, рушди процесси театриро наметавон бидуни тамошобинон эҳсос намуд. Роли маданияти театр дар тарбияи эстетикӣ ва ахлоқии меҳнаткашон хеле бузург аст, вале ин ҷо робитаи мутақобила низ вуҷуд дорад — ин таъсири зали тамошо ба театр мебошад.

Соли гузашта дар шумораи дувоздаҳуми журнал мақолаи И. Салоҳиддинов «Ташкилоти партиявӣ ва коллективи эҷодӣ» чоп шуда буд, ки дар он муаллиф роҷеъ ба вазифаи идеологии санъат аз мавқеи инкишофи ду театри асосии пойтахт — Театри академии опера ва балети ба номи С. Айнӣ ва Театри давлатии драмавии русии ба номи В. Маяковский мулоҳиза ронда буд. Ин ақида барои равшан зоҳир сохтани тобишҳои зиёди проблемаи тарбияи коллективи эҷодӣ кӯмак намуд. Ҳоло, ба идомаи сӯҳбат, мекӯшем то муайян намоем, ки мавсими гузашта барои театрҳои республика аз нуқтаи назари ташаккули маданияти театрӣ чи тавр буд.

Воқеаи асосии мавсим Фестивали якуми республикавии театрӣ — «Парасту» буд, ки баҳори соли 1988 гузаронида шуд. Фестиваль давоми вохӯриҳо ва фестивальҳои умумиттифоқӣ гардид, ки бо ташаббуси Иттифоқи арбобони театри СССР дар шаҳрҳои гуногуни мамлакат ташкил карда шуда буданд. Дар онҳо ба сифати меҳмон драматургҳо, актёрон, режиссёрон ва мунаққидони мо низ иштирок намуданд. Ҳатто дар чунин савияи муҳокимаи спектакльҳои намоиш додашуда гоҳо як роҳи муайяни амалӣ мушоҳида карда намешуд. Аксаран муҳокимаҳо ба мулоҳизаронӣ умуман оид ба бозсозӣ, санҷиши театр, ки ба ин ягон театри Тоҷикистон муваффақ нагардид, табдил меёфтанд.

Ба фестивали мо ҳам таҳлили муфассали пьесаҳо, ки он барои коллективҳои эҷодӣ хеле зарур аст, намерасид. Ба сифати мизбонони самимӣ мунаққидони мо ҳаққи гуфтугӯро дар бораи спектакльҳои конкур-

сй ба мунаққидони Москва ва Ленинград вогузор намуданд. Меҳмонон, ки дорои таҷрибаи бои таҳлили идеявй-бадей мебошанд, кўшиш намудаид ҳар чизи дар Душанбе дидаашонро ба процесси театрии ҳозиразамон нисбат дода, ба проблемаҳои хоси инкишофи театри миллй хеле эҳтиёткорона дахл намоянд.

Пешрафти театрҳои маҳаллй аз Қўрғонтеппа, Қонибодом, Кўлоб, ки дар фестиваль маҳорати худро эътимодбахш нишон доданд, ба назар намоён аст. Ин натиҷаи вазъияти нави театр мебошад, ки ба сари кор омадани режиссёрҳои ҷавон Т. Баҳромов, Ш. Халилов ба вуҷуд омадаast. Ин ду ҷавон дар Москва ва Ленинград таҳсил кардаанд. Эҷодиёти онҳо — кўшиши ба ҳам пайвастани услуби образноки муосир бо санъати миллии тоҷик мебошад.

Спектакли «Сусмор», ки театри Қонибодом намоиш дод, диққати иштирокчиёни азназаргузарониро бо ҳунари мавзуии ба худ хоси актёрҳо, майлу кўшиши режиссёр Т. Баҳромов дар офаридани варианти нави саҳнагии пьесаи А. Володин, ки он дар коллективҳои студиявй ба туфайли имкониятҳои фаровони пантомима барои иҷрокунандагон фавқулодда шўҳрат ёфтааст, ба худ ҷалб намуд. Шефтагии актёрон ба ҳунари худ, ансамбли онҳо тамошобинонро мафтун сохтанд.

Режиссёри театри Қўрғонтеппа Ш. Халилов ба пьесаи драматурги белорус А. Дударев «Даргоҳ» рў оварда, имконияти тасвири саҳнагии драматургияи муосири советиро дар театри миллй исбот намуд. Режиссёр ҳамроҳи актёр С. Наимов, ки роли Буслайро иҷро менамояд, вазъияти зиндагии инсонеро, ки аз решаҳои ахлоқй маҳрум гардидааст, тасвир намуда, на фақат дар бораи қувваи марговари майзадагй, инчунин дар бораи хатари аз байн рафтани робитҳои инсонй ҳикоят мекунад. Режиссёр накўшидааст, ки проблематикаро содда намояд, бинобар ин тамошобинон ба ҷиддияти оҳанги ҳикояти саҳнагй дар бораи ҳаёти халқи дигар баҳои баланд доданд.

Ин ҷиҳат дар спектакли дигар низ, ки баъди фестиваль аз тарафи артисти хизматнишондодаи республика Ф. Қосимов дар «Тартюф»-и Ж. Б. Мольер ба вуҷуд оварда шуд, идома ёфт, ки дар он тамоюли ба театри режиссёрии муосир доштаи коллективи ҷавони эҷодй аз Қўрғонтеппа собит мегардад. Пьесаи драматурги франсавй ба вай кўмак намудааст, ки равобити мутақобилаи анъанаҳои театри халқии Европа ва Осиёи Миёнаро эҳсос намояд.

Ғолиби фестивали «Парасту» спектакли «Елена Сергеевнаи азиз» гардид, ки онро театри ба номи Вл. Маяковский ба саҳна гузошта буд. Спектакль маҳз ба туфайли ваҳдати режиссураи В. Аҳадов, кори рассом В. Виданов ва санъати актёрй ба ин муваффақ гардид. Чунин синтез дар спектаклҳои театрҳои дигар ба мушоҳида намерасид. Жюрй профессионализми шаклан дақиқро дар намоишнома қайд намуд, ки он аз рўи пьесаи Л. Разумовская, ки аҳамияти худро гум накардааст, гузошта шуда буд.

Умуман азназаргузаронй қонунияти ҷолиберо низ зоҳир сохт: дар байни спектаклҳо ягон спектакле набуд, ки аз рўи пьесаи драматурги муосири тоҷик гузошта шуда бошад. Майли такрораи ба саҳна гузоштани беҳтарин спектаклҳои солҳои охирин ошкоро ба назар мерасид. Ин такрори репертуар, агар ба ҳодисаи доимй табдил ёбад, хатарнок хоҳад буд.

А. В. Луначарский давраи муосирро ба вулқони сардношуда ташбеҳ менамуд ва дар бораи душвории ҳаёти дар ҷараён буда сухан ронда, мегуфт, ки аз гудозаи вулқон ба вуҷуд овардани образҳои монументалй душвор аст. Аз як тараф, фаҳмост, ки драматургҳои тоҷик аз баҳои сатҳй додан ба проблемаҳои муҳим ҳарос карда, кўшиш мекунанд, ки процессҳои вобаста ба масъалаҳои бозсозию ошкорбаёниро амиқ дарк намоянд. Имрўз сабаби хомўшии бисёр драматургони советй дар он аст, ки онҳо кўшиш менамоянд, воқеоти рўйдода истодаро дарк ку-

нанд. Вале театр чун санъати аз ҳама таъсирбахш наметавонад фақат бо интизорӣ ё такрори чизи ба даст овардашуда вуҷуд дошта бошад. Бояд образи микьёсан васеи инсони муосир кушода дода шавад, вале он метавонад фақат дар натиҷаи кори пурзаҳмат ва мунтазами театрҳо бо драматургҳо сурат бигирад, ки ин худ аз худ дар ҳаёти коллективҳои эҷодии республика проблема ба вуҷуд меоварад. Дар беҳтарин спектаклҳои муосир мабдаи режиссёрӣ бевосита аз тариқи драматургияе, ки ба он ҳамоҳанг аст, ифода мегардад.

Ба асарҳои бештар машҳури адабиёт ва санъат муроҷиат намудани театри драмавии ба номи Вл. Маяковский ҳалли ин проблема ва муайяи намудани программаи идеявӣ-бадеии коллективи эҷодиро ба муддате ақиб мепартояд. Номҳои машҳур гарави муваффақияти тӯлонӣ шуда наметавонанд. Таҷассуми эътимодбахши саҳнавии драматургия зарур аст.

Ивазшавии роҳбарияти бадеӣ ва маъмурӣ ҳанӯз дар сиёсати репертуарӣ ҳис карда мешавад. Се спектакли мавсими гузашта на фақат аз тағьир ёфта истодани дастаҳои ҳунарӣ, инчунин аз тамоилҳои гуногуни бадеии коллективҳо шаҳодат медиҳанд.

«Елена Сергеевнаи азиз» дар гузориши саррежиссёр В. Аҳадов — намунаи спектаклест, ки дар он образнокии кино бо услуби муосири театрӣ тавъам гардидааст. Ҳусни таваҷҷӯҳ аз образи қаҳрамони асосӣ дар иҷрои Т. Александрович ба характери шогирдони ӯ интиқол дода мешавад. Режиссёр Елена Сергеевнаро барои он қурбои мекунад то он ҳаддеро, ки ҷавонони аз баҳри ҳама гуна чизҳои муқаддас баромада зери по мекунанд, ба сурати барҷаста муҷассам гардонад.

Он чиз боиси тааҷҷуб аст, ки спектакль адреси худро тағьир медиҳад. Онро калонсолон мефаҳманду вале ҷавонон, ки спектакль бояд ба онҳо нигаронида шавад, ба он баҳои дуруст намедиҳанд. Алалхусус, ки театри ба номи Вл. Маяковский амалан дар эълоноти худ барои наврасон ва ҷавонон спектакле надорад. Режиссёр қасдан сохтмони сюжетро тезу тунд карда, қаҳрамонро ба худкушӣ мерасонад ва бо ҳамин тамоми вазнинии дарки онро, ки Елена Серегевна ҳам дар тарбияи ҷавонони ба ҳар разолат қодир гунаҳкор аст, ба анҷоми мантиқӣ мерасонад. Саҳнаи кофтуков дар квартираи муаллима, вақте ки талабагони дӯстдоштаи ӯ калиди сейфро мекобанд, ки дар он корҳои имтиҳонии онҳо гузошта шудаанд ва дар квартира бетартибиҳо мекунанд, дар ёди тамошобинон нақш мебандад. Талабагон аз девори квартира газетаҳоро мекананд, ки воқеан он девор набуда, балки чорчӯбаи даҳшатовари холии оҳанине будааст.

Анҷоми тунду тез ба пьесаи дигар — «Ситораҳои осмони субҳ» низ хос аст, ки дар он рӯҳбаландии фалсафии муаллиф бо ҷиддият, ҳатто бо бераҳмӣ иваз мешавад. Ин дақиқии гузоришро то андозае ҳамчун хоҳиши коллективи эҷодӣ барои тавассути анҷоми пандомези спектаклҳои солҳои гузашта ҷуброн сохтани худ фаҳмидан мумкин аст. Вале баъзан ингуна дақиқ будан то ба ҳадди натурализм мерасад. Ба ин дар саҳна урьён шудани актёрҳо мисол шуда метавонад, ки мӯд шуда мондааст.

Дар пьесаи А. Галин «Ситораҳои осмони субҳ», ки бо саросемагӣ аз тарафи режиссёрҳои тошкентӣ В. Гвоздиков ва А. Олтинбеков гузошта шудааст, бо вуҷуди нопайдарҳамии хатти режиссёрӣ ва оҳанги фоҷиавӣ, эътиқод ба инсон ғолиб меояд. Спектакль назар ба «Елена Сергеевнаи азиз» бештар таассуроти равшан мебахшад. Ин ба туфайли бозии актёрон сурат мегирад, зеро дар ин спектакль аз ҳама чизи муҳим фардияти актёр, қувваи асосии театри ба номи Вл. Маяковский мебошад. Хоҳиши кор кардан бо режиссёри самимӣ дарк мешавад. Гарчи ҳанӯз дар он синтези наслҳои калонсолону ҷавонон сурат нагирифтааст, вале спектакль бо тасвири ҳақиқии муҳити ҳодисаҳо ҷолиб аст.

Муваффақияти асосии «Ситораҳо...» — Анна мебошад. Дар ҳикояи тақдири занн мубтало ба суқути ахлоқиро актриса С. Киселёва моҳирона, аҷиб ва филбадеҳа иҷро намуда, ақидаи муҳими муаллифро дар бораи арзиши инсонният дар инсон, дар бораи ҳаққи ҳар инсон ба хушбахтӣ ва дарки онро равшан таҷассум месозад. Иҷрокунандагон нақшҳои худро дар ҳудуди суруру андӯҳ бозӣ намуда, ҷиддияти нақли саҳнагиро бо камоли эҳтиёт маҳфуз медоранд, бо тасвири рафторҳои ғароиб ва образи занҳои мубтало ба суқути ахлоқӣ бисьёр саргарм намешаванд. Онҳо дар омӯзиши шеваи нави актёрӣ, ки онро фақат кори ҷиддии тарбиявии режиссёр устувор сохта метавонад, як қадам ба пеш мегузоранд.

Дар худи анҷоми мавсим театри ба номи Вл. Маяковский мавқеи худро дар пьесаи «Қалби саг» (аз рӯи пьесаи А. Червинский) аз даст дод. Махфӣ нест, ки як сол пеш тамошобинон ба тамошои «Усто ва Маргарита» шитоб намуда буданд. Албатта номи шиноси романи М. Булгаков ба ин боис шуд, гарчи инсценировкаи В. Иващенко ва спектакль умуман аҳьён-аҳьён романи серсуру садову пуристеҳзову дорои ассоциацияи ғаниро ба хотир меоварданд. Ин спектакль проблемаи мавқеи режиссёрро дар инъикоси саҳнавии романи шӯҳрати ҷаҳонидошта хеле тезу тунд ба миён гузошт. Баъд аз тамошои варианти саҳнагии асари М. Булгаков «Қалби саг» дар гузориши режиссёр Р. Нагорничных, ки барои ӯ чизи муҳим на асли мавзӯъ, балки вазъият—либос ва мебель гардидааст, кас шеърияти асари муаллифро бо андӯҳ ба хотир меоварад.

Бисьёр будани ашьё ва шӯъбадабозиҳо дар саҳна фикри тамошобинро парешон карда, намегузоранд, ки ба мавзӯи фалсафии асар, мавзӯи Маяковский ва Булгаков, ки имрӯз ҳам аҳамияти худро гум накардааст, диққати худро ҷамъ намоянд. Ба ҷои иғроқ, тезу тунд намудани ҷузъиёт дар бисьёр саҳнаҳо сохтакории зоҳирӣ, такрор ба мушоҳида мерасад. Ба артистони машҳуре, ки супоришҳои бемаънии саҳнавиро иҷро мекунанд, ҳайфи кас меояд.

Офарандагони спектакль театри анъанавӣ, психологиро ба театри шартӣ, маҷозӣ тарҷеҳ медиҳанд. Маҳорати табиии артист Б. Таныгин, иҷрокунандаи роли Шарик — Шариков, умуман асоси муваффақияти спектакль шуда наметавонад. Ҷиддият ба мураккабӣ табдил меёбад, бинобар ин истеҳзои машҳури муаллиф, мавқеи махсуси ӯ, ки ба он ҳатто услуби кӯҳнаро истифода бурдани режиссёр мувофиқат намекунад, таҷассум нашуда мемонад. Муҳити саҳнавиро рассом А. Абдураҳмонов дар анбӯҳи ашьёҳои зиёде, ки бо ғояи асосии асар иртиботе надоранд, ба вуҷуд овардааст. Ҷои таассуф аст, ки шеърияти асари муаллиф дар спектакль ифода нагардидааст.

«Қалби саг» ба чунин андеша водор месозад, ки дар санъати театр мисли пештара спектакли комили бадеӣ воситаи аз ҳама тавонон тарбиявӣ ба шумор меравад. Ин ҷиҳати асосии процесси театрӣ мебошад. Ҳамаи спектаклҳои премьеравии театри ба номи Вл. Маяковский дар бораи вазъияти ғайриоддие, ки дар коллектив ба вуҷуд омадааст, дар бораи зарурати сарваре, ки тавонад ҳамаи қувваҳои эҷодиро муттаҳид кунад, гувоҳӣ медиҳанд. Танҳо афишаи бой, аннотация ба пьесаҳо дар программаҳои он қодир нестанд тамошобинро ба муддати тӯлонӣ ба театр ҷалб намоянд.

Проблемаи тамошобини театр, ки дар сар то сари мамлакат вуҷуд дорад, дар республикаи мо на фақат бинобар «ғайритеатрӣ» будани аҳолӣ, ки телевизион ва кинoро ба театр тарҷеҳ медиҳад, махсусан тезу тунд мебошад. Гуногунии программаҳои телевизион, хусусан барномаҳои шавқовари ахборотӣ-публицистӣ, ба экранҳо пайдо шудани фильмҳои шавқовар талаб мекунанд, ки шаклҳои пропагандаи санъати театр фаъол гардонида шаванд.



Зали Театри академии опера ва балети ба номи С. Айнӣ, ки ҳанго-

ми спектакльҳои мо холӣ мебошад, дар вақти гастрольҳои артистони машҳури Москва, Ленинград, Алма-Ато аз тамошобин моломол мешавад. Пропагандаи санъати опера ва балет дар матбуоти республика бо ягон-ягон нашри мақолаҳои ахборотӣ ё дорои сирф хусусиятн санъатшиносӣ маҳдуд мешавад.

Стереотипи тамошобини ғайрифаъолро на фақат худи тамошобинон, балки театрҳо низ ба вуҷуд овардаанд. Ба тамошои пьесаи машҳур, опера, балет одамон баъди гирифтани маълумот аз газета ва журналҳои марказӣ мераванд. Суханони режиссёр ва рассоми барҷастаи советӣ Н. Акимов хеле актуалӣ садо медиҳанд, ки гуфтааст: «Маи мӯътақидам, ки агар мо дар соҳаи театр тадбирҳои махсуси дорои хусусияти социологӣ наандешем... хавфи оиро дорем, ки театри муосир ба дӯкончаи истироҳатӣ табдил гардад, ки ба он фақат ҳамин тавр ба муддати як-якуним соат даромада истироҳат мекунанду мераванд». Дар ҳақиқат, спектакли бе танаффусро буридашуда номидан мумкин аст, зеро дар ои робитаи тамошобинон ба ҳадди ақал расонда шудааст, ки он бе иштироки худи коллективи эҷодӣ сурат гирифта наметавонад. Ҳатто гардиш дар фойеи театр, шиносоӣ бо таърихи театр ба тамошобин кайфияти хос мебахшад.

Вохӯриҳои эҷодии артистонро бо тамошобинон ва гоҳ-гоҳе гузароиида шудани анкетаҳои саволу ҷавобро, ки онҳо тасаввуроти тамошобиноиро оид ба санъати театр равшан месозанд, таҳлил намуда, боварӣ ҳосил кардан мумкин аст, ки ба ин гуна чорабиниҳо хусусияти фаъолсозии шавқу ҳаваси тамошобинои намерасад. Аксар вақтҳо фақат аз оиҳое пурсида мешавад, ки ҷаҳонбинии васеи маданӣ доранд, вале аз онҳое, ки ба маърифати оддитарини театрӣ эҳтиёҷ доранд, пурсида намешавад. Дар ин кор идомат аҳамияти фавқулодда дорад, ки он имконият медиҳад аз хурдсолӣ шавқу ҳавасро ба театр, ҳамчун ба шакли санъат, ба вуҷуд оварда, он ба муддатҳои дурудароз ҳифз карда шавад.

Ҳаракати студиявӣ, ки захираи калони санъати касбӣ мебошад, дар муҳити студентӣ ба вуҷуд омада, аз театри касбӣ ва аз соҳаи танқид дур мондааст. Робитаҳои эҷодии байни театрҳои республика бо гастрольҳо ва даъвати режиссёрҳо барои гузоштани спектакль маҳдуд мешавад. Спектакли «Торҳои муҳаббат» (муаллиф Қ. Қиром) дар Театри ҷавонон, ки дар он ветеранҳои саҳна С. Тӯйбоева, А. Раҳимов, Ш. Қиёмов ва дигарон иштирок доштаид, дер вақт дар хотирҳо боқӣ хоҳад монд. Ин актёрои бо ҳасрат ба ёд меоваранд, ки дар вақташ офарандагони Театри драмавии ба номи А. Лоҳутӣ, хусусан Е. Мительман, ба тарбияи эстетикии тамошобинон диққати калон медодаид. Е. Мительман бисьёр вақтҳо ба районҳои республика сафар карда, бо урфу одат, анъанаҳои халқ ошно мешуд, кӯшиш мекард, ки талаботи мушаххаси бадеии зали тамошоро омӯзад. Зимиан на фақат хусусияти маишӣ, анъанаҳои забон, фольклор, инчунин завқи тағьирёфтаи тамошобиноне, ки аз қишлоқҳо ба шаҳр меомадаид, студентон, зиёиён, синфи коргар ба назар гирифта мешуд.

Ин таҷриба, ки таърихи нимасра дорад, бо муносибати батафриқа ба проблемаи тамошобин қимат дорад. Вақти он расидааст, ки дар республикаи мо ҳам дар бораи ба вуҷуд овардани театрҳое, ки ба категорияҳои гуногуни тамошобинон хизмат расонанд, талаботи эстетикии онҳоро қонеъ гардонанд, онҳоро дар рӯҳи коммунистӣ тарбия кунанд, фикр карда шавад. Ба ҳама маълум аст, ки театрҳои асосии драмавии Тоҷикистон — театри ба номи А. Лоҳутӣ ва театри ба номи Вл. Маяковский, Театри ҷавонон ҳоло якчанд театри дар байни як чордевор қарор гирифта мебошанд ва ин вазъият ташаккули программаи ягонаи идеявӣ-эстетикиро душвор мегардонад.

Ягона роҳи самарабахш — ба вучуд овардани театр — студияҳое хоҳад буд, ки лабораторияҳои санъати саҳнавӣ шуда метавонанд. Дар

навбати аввал бояд платформаи идеявӣ-бадеии ин театри нав кор карда баромада шавад, ки муваффақияти худро дар байни тамошобинон бо касса вобаста нагардонад.

Шояд бонсророна бартараф намудани майлу рағбати тамошобинон ба театри қаҳрамонӣ-романтикӣ, ки ин дар тӯли даҳсолаҳо ташаккул ёфтааст, лозим набошад. Пьесаи драматурги тотор Ш. Ҳусейнов «Модарам омад», ки режиссёр Н. Ҷалолов ба саҳнаи театри ҷавонон гузошт, маҳз бо оҳанги мелодрамии нақли худ дар байни тамошобинон машҳур гардид. Жанри мелодрамаро, ки дар театри муосир ба ҳуқуқи аслиаш баргардонда шудааст, на бо роҳҳои соддаи сюжетӣ ва усулҳои актёрии солҳои панҷоҳум, инчунин бо ҳақиқати характерҳо, бе ғановати бадей, забони образнок бой гардониндан мумкин аст.

Дар бораи вазифаи мусиқӣ дар спектакли драмавӣ низ бояд ҷиддӣ фикр кард, зеро намоишҳои мусиқӣ-драмавӣ ҳамеша дар байни тоҷикон муваффақият доштанд. Ҳоло театрҳои мазҳакаи мусиқӣ ба асарҳои репертуарӣ эҳтиёҷи калон доранд ва маҷбуранд ба асарҳои кӯҳна мурочиат намоянд.

Муҳаббати халқи тоҷик ба назм дар вақташ боз ба як самти ҷустуҷӯн театрӣ—театри шеърӣ имконият дода буд. Ҷаро анъанаи моноспектакли М. Воҳидов бо комьёбиҳои санъати муосири режиссёрӣ ва актёрӣ ба маҷрои тараққии театри як актёр вобаста карда нашавад. Ин барои таҷрибаҳо дар саҳнаи хурд имконияти васеъ хоҳад дод.

Саҳнаи хурд, ки чанд сол пеш дар театри ба номи Вл. Маяковский кушода шуда буд, ҳоло аслан кор намекунад. Ва ин дар коллективи эҷодиест, ки дар он бисьёр касон дар бораи васеъ зоҳир намудани истеъдоди худ орзу мекунанд. Театр имсол аз пьесаҳои ғайри амиқи мусиқӣ-мазҳакавии муаллифони тоҷик рӯ гардонида, вале ба ивази онҳо ягон репертуари дигар пешниҳод накард, ба маданияти тоҷик мурочиат нанамуд.

Ҷои шубҳа нест, ки спектакльҳои бештар ҷолиби соли ҷорӣ ҳаққи онро доранд, ки дар танқид инъикос ёбанд. Шиносоӣ бо тақризҳое, ки дар газетаи «Коммунист Таджикистана» дар се соли охир чоп шудаанд, аз яктарафа таҳлил ёфтани онҳо гувоҳӣ медиҳанд. Қисми бештарини тақризҳоро нақли пьесаҳо дар бар мегирад. Диққати муаллифон аксар ба драматургия, корҳои ҷудогонаи актёрҳо нигаронида шуда, ба хусусияти аз тарафи режиссёр кушода додани драматургия, сценография кам таваҷҷӯҳ карда шудааст. Ба спектакль на ҳамчун асари том, балки ҳамчун маҷмӯи ҷузъҳо баҳо дода мешавад. Баҳодиҳии сирф завқӣ, бояду шояд асоснок карда нашудани хулосаҳо ба шӯҳрати ин гуна мақолаҳо дар байни хонандагон — тамошобинон ва ходимони театр таъсир мерасонад.

Бояд дар хотир дошт, ки тақризи газета, бо вуҷуди мухтасар ва оперативона буданаш, жанри асосии танқидӣ мебошад. Фаъолияти мунаққид — пропагандисти санъат ҳамчун яке аз соҳаҳои фаъолияти идеологӣ, бояд ба проблемаҳои муҳими процесси театрӣ нигаронида шуда бошад. Мақолаҳои проблемавӣ аз рӯи ҷамъбасти мавсим, портретҳои эҷодӣ, ки бояд проблемаи санъати актёрӣ ва режиссёриро ба миён гузоранд, вуҷуд надоранд. Ҳамаи ин водор месозад, ки дар бораи масъулияти журналистон барои материалҳои рӯякӣ дар назди хонандагон андешида шавад.

Маданияти муосири театрӣ падидаи мураккаб, бисьёр муҳаррик ва тағьирёбанда мебошад, ки дар он ҳамаи унсурҳо ба таври диалектикӣ ба ҳам алоқаманд мебошанд. Бинобар ин зарур аст, ки дар бораи спектакли мушаххас сухан ронда, чунин контексти идеявӣ-эстетикӣ — аз ҳаёти ҷамъиятӣ ҷудоинопазир будани санъати сермиллати советӣ дар назар дошта шавад.



# РОҲИ ДУШВОР БА СӮИ ҚУЛЛА

**Вақтҳои охир артисти Театри академии драмаи ба номи А. Лоҳутӣ Ҳошим Гадоев ба комгориҳои нав ба нав ноил мешавад. Ӯ порсол барои иҷрои нақши асосии спектакли «Эдип» ба Ҷоизаи давлатии СССР мушарраф гардид. Моҳи маи соли ҷорӣ ба ӯ барои хизмати зиёдаш дар инкишофи санъати театрии советӣ унвони ифтихории «Артисти халқии СССР» дода шуд.**

ҲАНГОМИ намоиши «Эдип» соли 1986 Ҳошим Гадоев дар ҷаҳони санъат шӯҳрати зиёде дошт: ӯ дар саҳнаи театр даҳҳо нақш бозида, дар бисёр фильмҳои режиссёрҳои ҳам тоҷик ва ҳам республикаҳои бародар ширкат варзида буд. Унвони Артисти халқии РСС Тоҷикистонро дошт, барои офариниши образи Сӯҳроб дар фильми режиссёр Б. Кимьёгаров ба Ҷоизаи давлатии РСС Тоҷикистон ба номи А. Рӯдакӣ сарфароз шуда буд. Зоҳиран ин ҳама қонунӣ ба назар мерасад. Аммо дар асл кори ҳунарпеша на ҳамеша барор меёфт. Мисоле меорем: режиссёри саҳнагузор Ҳ. Гадоев варианти нахустини спектакли «Эдип»-ро, ки берун аз нақша, вақти фароғат аз кор таҳия шуда буд, 15 маи соли 1977 — қариб даҳ сол пеш аз зуҳури пирузмандонаи он — ба доираи танги мутахассисон намоиш дода буд. Рӯоварди Ҳ. Гадоев ба режиссура тасодуф набуд: ӯ соли 1965 курси олии режиссёрии назди Институти давлатии санъати театриро хатм кард, ки панҷ сол қабл дар ҳамин донишгоҳ ба дипломи актёрӣ соҳиб шуда буд. Чанд бор ӯ ҳамроҳи донишҷӯёни Институти санъати Тоҷикистон асарҳои худро бомуваффақият ба саҳна гузошт. Аммо рости гапро гӯем, ӯро ба режиссурӣ роҳ намедоданд. Албатта, ин «падидаро» бо он шарҳ медоданд, ки гӯё истеъдоди ба худ хоси Гадоеви актёр ба истеъдоди Гадоеви режиссёр халал мерасонад. Ва гӯё хайрхоҳоне буданд, ки намехостанд истеъдоди ҳунарпешаи барҷаста дар коре, ки хоси ӯ нест, хайф бишавад. Кош ин хайрхоҳӣ мебуд...

Ба назари мо, ҷавобро аз вазъи умумии маънавии мамлакат бояд ҷуст, ҳине ки гуфтор аз кирдор фарқ дошт, ҳине ки хилофи раъйи курсинишинон амал кардан (дар давраи маъмуриятпарастӣ дорои ақидаи хос будан хавфе дошт) ҳатто ба соҳаи нозуке мисли санъат, аз ҷумла театр, асаре мегузошт. Дар чаҳоряки охирини аср борҳо роҳбарони бадеии театр дигар шуданд, борҳо дар дохили театр ҷанҷолҳо ба вуқӯъ пайвастанд! Ин ҳама ба ашхоси соҳибистеъдоде, мисли Ҳ. Гадоев, бетаъсир намемонд. Ин ҷанҷолҳо то ҳол хотима наёфтаанд. Ба ҳар ҳол мақолаи маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» (№ 11, с. 1987) бархе сабабҳои муҳити носолими театрҳо, аз ҷумла театри ба номи Лоҳутиро, ошкор сохт.

Муаллифи ин сатрҳо солҳост, ки на танҳо ба ҳаёти театрҳои республика ошно мебошад, балки ҳамчунин бо Ҳошим Гадоев наздики бист сол дар як маҳалла зистааст. Сӯҳбатҳои мо поён надоштанд. Ҳ. Гадоев борҳо аз ман мепурсид, ки чаро беадолатӣ, ҳасад ва фитнаву фасод зиёд аст (боз хонанда фикр накунад, ки ин гуфтугузорҳо «дар асоси мадрак»-и театр сурат мегирифтанд, ҳарчанд ки мо наметавонистем аз ҳаёти дохили театр сарфи назар кунем), ман наметавонистам ба ин саволҳо мӯътамад ҷавоб диҳам ва фараҳбахш аст, ки ба онҳо баъд аз моҳи апрели соли 1985 ҷавоб гирифтем... Танҳо хотирнишон месозам, ки аз қисмати пуразоби «Эдип» воқиф будам, ки чанд бор ба нақшаи театр дохил гашт, вале дар афишаҳо пайдо нашуд.

Ниҳоят «Эдип» рӯи саҳнаро дид ва аз на-

хустин спектакльҳое гардид, ки дар саҳнаи Театри дӯстии халқҳо дар Москва намоиш дода шуд. Бояд таъкид кард, ки тамошогарон рост истода артистони театри тоҷик ва режиссёри спектакль Ҳ. Гадоевро таҳсин мекарданду таҳният мегуфтанд. Эҳтимол, шахсе аз аҳли пойтахт сафарҳои ҳунарии театри ба номи Лоҳутиро дар пойтахти Ватанамон дар ибтидои солҳои ҳафтодум дар ёд дошт, ки муваффақона гузашта буд, ва акнун омада буд, ки аз бозии актёроне, ки бо ҳунари модарзоди худ касро ба ҳайрат мегузоштанд, лаззат бубарад? Як ҳақиқати ғамангезро бояд ёдовар шуд: Ҳошим Гадоев, ки ба офариниши характерҳои пурзӯр ва эҳтиросоти шадид майл дорад, ба баъзе мунаққидони театр писанд наомад. Ӯро айбдор карданд, ки бисьёр чизҳоро аз театри Мейерхольд гирифтааст. Мунаққид ақидаашро дар саҳифаи рӯзномаи мӯътабаре изҳор намуд. Ба ин ақида касе муқобил набаромад. Ҳанӯз ҳам даврони ҳақиқатшиносони мутлақ сипарӣ нашуд.

Аммо ин баҳо ба қисмати ҳунарпешагии Ҳ. Гадоев нақше гузошта наметавонист: соле қабл аз он, яъне соли 1972, ӯ барои эҷоди образи Сӯҳроб аз фильми «Рустам ва Сӯҳроб» ба Ҷоизаи давлатии РСС Тоҷикистон шарафьёб шуда буд. Зимнан, кинематографистонро ба офариниши фильм дар асоси ҳамосаи нобиғонаи Абулқосим Фирдавсӣ — «Шоҳнома» намоиши театри ба номи А. Лоҳутӣ «Рустам ва Сӯҳроб» аз рӯи пьесаи Ғанӣ Абдулло илҳом бахшида буд, ки дар он нақши Сӯҳробро Ҳ. Гадоев иҷро карда буд ва басо оличаноб иҷро карда буд — соли 1968 ин спектакльро ҳунарпешагони театр дар саҳнаи Қасри съездҳои Кремль намоиш доданд.

Тамошогар ба пайкари ҳунарпеша Ҳ. Гадоев таваҷҷӯҳ зоҳир накарда наметавонад. Табиат ба ӯ қомати расо ва мавзун эҳдо кардааст, бо вуҷуди ин ӯ барои такмили пайкари худ заҳмати зиёде ба харҷ медиҳад. Чун ман мехостам Ҳошимро фавран бубинам, медонистам, ки ӯро аз куҷо пайдо кунам — дар майдони калони ноободе, ки хонаҳоямонро аз ҳам ҷудо мекард. Ҳошим ҳар субҳидам, сарфи назар аз авзои ҳаво, дар ин майдон медавад, машқҳои махсусе мекунад, то чобук ва неруманд бошад. Баъзан велосипедсавор қад-қади канали Ҳисор чандин километрро тай карда, назди оби наҳр қарор мегирад ва ба сари образҳо, ба сари муаммои зиндагӣ ба андеша фурӯ меравад... Бо машқи доимӣ ӯ ба марди таҳамтане табдил ёфт. Ин таҳамтанӣ мудом ӯро ёвар аст. Соли 1977 Ҳ. Гадоев дар фильми «Фурӯғи гулханҳои мурда», ки онро режиссёри маъруф Т. Тагизода дар «Озарбойҷонфильм» ба навор гирифта буд, нақши Ҳасанхонро бозӣ мекард. Дар рафти фильм қаҳрамони Ҳ. Гадоев мебоист бо барзагове пайкор мекард. Ба ҳунарпеша гуфтанд, ки бар хилофи афсона Ҳасанхони кинематограф бо гӯсолае набард хоҳад намуд. «Ман хеле дар тааҷҷуб мондам, — нақл мекунад Ҳ. Гадоев, — чун якбора дар майдон ҷавонагови пурзӯре пайдо шуд. Маро зарур афтод, ки бо вай ба пайкор дароям ва усулҳои бобоии барзаговафтониро, ки фақат дар бачагӣ дида будам, ба кор бурда, онро афтондам... Баъд маълум шуд, маро аз он сабаб ба ин нақш муносиб донистаанд, ки режиссёр дар ин саҳнаи зоҳиран таъсирбахш актёри дигаре наёфтааст, ки бевосита бо ҷавонагов ба пайкор дарояд, то тамошогар ба иқтидори қаҳрамон бовар пайдо кунад».

Ҳошим Гадоеви хушпайкар, бо вуҷуди он ки ба синни панҷоҳу як қадам мондааст, мудом озодаю варзида ба назар мерасад ва як грамм ҳам вазни зиёдатӣ надорад. Ин, албатта, ҳаёти зоҳирии ҳунарпеша аст. Аммо ҳаёти ҳақиқии ӯ ҳаёти маънавист. Барои Ҳошим Гадоев ҳаёт санъат аст ва санъат ҳаёт. Ӯ қабл аз он ки ба офариниши нақши нав пардозад, ба мутолиаи китобҳо шурӯъ мекунад, тавре ки мегӯянд, таърихи масъаларо меомӯзад. Агар нақш аз репертуари классикӣ бошад, тамоми китобҳо, тақризҳо ва ёддоштҳоро доири он мехонад. Мисол, ӯ бештар аз бист сол гарми спектакли «Эдип» буд ва бори дигар театри Юнони қадим, таърихи намоиши пьесаҳои Софокл, Еврипид, Аристофан ва дигар драманигоронро мавриди омӯзиш қарор дод. Ҷамъи китобҳоеро мутолиа кард, ки ба адабиёти антиқӣ доиранду дар китобхонаи Фирдавсӣ нигаҳдорӣ мешаванд. Бояд зикр кард, ки Ҳ. Гадоев инсони бағоят собитқадам ва ҷоннисори ақидаи худ аст, аз маслиҳати дигарон танҳо нуктаҳоеро мегирад, ки барои ҷомаи амал пӯшидани ғояҳояш ёрӣ расонанд.

Ёд дорам, чӣ сон театри ба номи Лоҳутӣ «Ревизор»-ро ба саҳна таҳия мекард. Нақши асосиро Ҳ. Гадоев мебозид. Ӯ чанд бор назди ман даромада хоҳиш кард: шумо ба муқобили тафсири образи Хлестаков аз тарафи ман чӣ далелҳо доред? «Медонед, Хлестаков чандон аблаҳ нест, — мегуфт Ҳошим, — ӯ фақат ба вазъи мураккабе афтода, хеле гурусна аст. Дар аввал ӯ худро чун шахсе нишон медиҳад, ки ба ҳолати ноилоҷ дучор шудааст. Баъд чун мебинад, ки ӯро дуруст намефаҳманд, худро амалдори шаҳраки уезд вонамуд мекунад».

Спектакль ба комьёбии зиёд ноил шуд. Тафсири образи Хлестаков баҳои мусбати тамошогаронро гирифт.

Ҳамин сон ӯ пеш аз ин образи Муровро дар спектакли «Гунаҳкорони бегуноҳ» дуруст тафсир дода буд. Дар ин намоиш беҳтарин ҳунарпешагони театр — Тӯҳфа Фозиловаи беназир, ки образи Кручининаи мағрур ва пурандӯҳро офарида буд ва Маҳмудҷон Воҳидов дар нақши Незнамов ширкат доштанд. Спектакль барои аҳли театр аҳамияти калон дошт: чун онро ба саҳна гузоштанд, ба муваффақияти зиёде соҳиб шуд, аммо аз насли ҳунарпешагони солҳои баъд аз ҷанг (дар нақшҳои асосӣ) танҳо Т. Фозилова иштирок дошт. Анъанаҳои театрро мебоист ҷавонон идома медоданд. Онҳо, пеш аз ҳама М. Воҳидов ва Ҳ. Гадоев, собит карданд, ки ҳунарпешагоне ҳастанд олимашраб.

Ҳошим Гадоеви навпардоз якумин шахсе буд, ки аз театри ба номи Лоҳутӣ дар намоишҳои Театри драмаи русии ба номи В. Маяковский иштирок варзид. Режиссёри театри ба номи Моссовет В. Мокин, ки ба-

рои гузоштани пьесаи «Ҷангал» таклиф шуда буд, Ҳ. Гадоевро дар нақши Муров дида, қарор дод, ки ба ӯ нақши Несчастливцевро супорад. Тамоми дӯстдорони театр ба тамошо мерафтанд, то бубинанд, ки ҳунарпешаи театри тоҷик дар театри рус чӣ сон бозӣ мекунад. Нағз истиқбол карданд. Минбаъд таҷрибаи муваффақонаи В. Мокин такрор карда шуд. Аммо қабл аз он ки Ҳ. Гадоев дар нақши Несчастливцев дар саҳнаи театри ба номи В. Маяковский ҳунар намояд, ӯву ман дар хусуси ҷаҳони шоиронаи Островский, дар хусуси образҳои пьесаи «Ҷангал» дуру дароз сӯҳбат кардем. Боз Ҳошим мувофиқи раъйи худ амал намуд, танҳо маслиҳатҳои басо зарурро гирифт. Асосан маслиҳатро дар талаффузи калимаҳои русӣ. Ӯ зодаи Хатлонзамин, хатмкардаи мактаби деҳа буда, забони русиро хуб донад ҳам, лаҳни талаффузаш тоҷикист. Маро зарур афтод, ба ӯ ёрӣ диҳам, ки чӣ гуна аз талаффузи нодурусти калимаҳо даст кашад. Дар намоиш танҳо тамошогари басо хӯрдагир метавонист носозии талаффузро пай барад, ҳамон ҳам вақте ки ҳунарпеша пурра ба нақш дода мешуд. Баъди се-чаҳор сол режиссёр В. Ланге қарор дод, ки спектакли «Тӯфон»-ро аз рӯи пьесаи Ғанӣ Абдулло аз нав таҳия бикунад ва ӯ барои ифодаи ҳаққонии рӯҳи замони мубориза бар зидди босмачигарӣ ҷиҳати иштирок дар спектакль як идда ҳунарпешагони театри ба номи Лоҳутӣ ва толибилмони Институти санъатро даъват намуд. Дар ин спектакли аҷоиб Ҳошим Гадоев нақши саркардаи дастаи босмачиён Иброҳимбекро иҷро кард. Боз ҳунарпеша ин образро ба тарзи худ ташреҳ дода, кӯшид, ки ба психологияи шахсе ворид шавад, ки хунрезиҳои фузуне кардааст. Ҳунарпеша тавассути чандин бозъёфт моҳияти худпарастии персонажи худро ошкор мекунад, хашми сохта ва пафоси сохтаи «ватандӯстонаи» ӯро нишон медиҳад. Спектаклро одамони зиёде тамошо карданд ва образи офаридаи Ҳ. Гадоев дар хотирҳо нақш монд. Бояд зикр кард, ки ҳунарпеша иштироки худро дар спектакльҳои театри рус кори хеле ҷиддӣ мешумурд, ки дар он ӯ на дар сухан, балки дар амал ба таъсир ва ғанигардии мутақобили маданиятҳо, ба таҳкими дӯстии халқҳо мусоидат менамуд. Агар гӯям, ки ӯ дӯстии халқҳоро ба маънои пурраи ин сухан сарпои умри худ эҳсос кардааст, саҳв нахоҳам кард. Ҳам дар овони бачагиаш, ки ба солҳои ҷанг ва баъд аз ҷанг рост меояд, ҳам дар давраи таҳсил дар Институти давлатии санъати театр, ки он ҷо бо педагогҳои машҳур — фидоиёни санъати советии сермиллат О. И. Пыжова ва Б. В. Бибиков шинос шуд, ки дар тарбияи кадрҳои театри тоҷик саҳми зиёд гузоштаанд, ба ӯ имкон доданд, ки бо чашми худ ба неруи ҳаётофарини дӯстии халқҳои мамлакатамон, ки асоси пойдории давлат ва замонати инкишофи ҳар шахс аст, итминон пайдо кунад. Ӯ аз омӯзгорони бузурги худ дар донишгоҳи номбурда сабақ гирифта, ба ормонҳои тарбиятгарони хеш содиқ монд. Ин як хислати умдаи артист ва гражданин Ҳ. Гадоев аст. Дар ин ҳам саҳми ӯ дар рушди санъати театри советӣ зоҳир ёфт. Ҳам эҷодиёт ва ҳам муносибати ӯ ба санъат барҳақ партиявӣ мебошанд. Шояд тасаввуре ҳосил шавад, ки роҳи ӯ ба сӯи қуллаи маҳорат осон буд. Не, замоне сипарӣ шуд, ки мо устодони барҷастаи маданиятро қариб мисли бут мепарастидем. Истеъдоди бузург ҳамеша характери мураккаб ва мустақил аст ва дар ҳаёти рӯзмарра ҳам ба худ, ҳам ба атрофиён ногувориҳо ба амал меоварад. Боз агар ба инобат гирем, ки эҷодкори бузург дили бузург, вале зудранҷ дорад, манзараи вуҷуд дар олами мураккаби санъат, ки дар он рақобат ва рашку ҳасад ногузир аст ва боз сабки бозии яке писанди дигаре нест, равшан хоҳад шуд. Чӣ матонате бояд дошт, ки рӯҳ фусурда нагардад! Ва шахс бо назари танқид ба худ нигарад ва иллатҳояшро мавриди таҳлил қарор диҳад! Танҳо чанд мисол меоварам.

Охири солҳои ҳафтодум театри ба номи Лоҳутӣ ниҳод ва дили пуроташи Ҳ. Гадоевро ба асос гирифта, «Ҳамлет»-ро ба саҳна гузошт. Рассом Ян Маҳмадқулов образи аълои саҳнавии спектаклро дарьёфт: дар зулмати нимаравшан рангҳои арғувонии либосҳову бино гоҳ-гоҳ намудор мешавад. Дар ин вазъият симои фоҷиавии Ҳамлети Гадоев басо табиӣ ба мушоҳида мерасад, муҳити спектакль гӯё ки иҷрогари нақши асосиро азият медод. Ба ҳунарпеша муяссар шудааст, ки фоҷиавиятро назар ба мабдаи ахлоқӣ, ки маънии фитрати Ҳамлет асту онро драманигори муаззам бо фароресии давраи Эҳьё неку эҳсос карда буд, бештар ифода бикунад. Мунаққиде зимни сӯҳбат бо ҳунарпеша ибрози назар кард, ки дар образи офаридаи ӯ мабдаи фоҷиавӣ дар нисбати ғояи башардӯстӣ бартарӣ пайдо намудааст. Ҳунарпеша, ки дар ин образ тамоми вуҷуди худро ифода карда, буд, мардонагӣ зоҳир намуда, ин эродро пазируфт.

Умуман ҳунарпеша ба рангубори фоҷиавӣ тавааҷҷӯҳи зиёде дорад. Ин аст, ки гоҳ ин рангубор барои офариниши образи пурғунҷоиш халал расонидааст. Боре ҳангоми сӯҳбат роҷеъ ба ҳунари актёрӣ ман ба ӯ гуфтам, ки ҷаҳон рангин аст ва ҳатто персонажи фоҷиавӣ эҳсосоти мухталиферо аз сар мегузаронад. Ҳошим дар ҷавоб гуфт: «Медонам. Оё шумо диққат надодед, ки Ҳасанхони ман эҳсосоти дигараро низ аз сар мегузаронад? Мисол, вақте ки ӯ рӯи лажане нишаста, бозии писари азизашро тамошо мекунад. Диққат кардед, ки чӣ гуна чеҳраи ӯ нарму меҳрубон мешавад? Бигӯед, оё диққат додед? Ё инро ман ба ҳадди кофӣ боварибахш ифода накардаам?». Ва фақат вақте ки ман вуҷуди рангубори дигарро дар қаҳрамони ӯ эътироф кардам, сӯҳбати мо поён ёфт.

Ин суханҳоро ҳунарпеша бидуни сухан— фақат бо имову ишорат, бо ифодаи чашмон иҷро кардааст. Инро ман ба наздикӣ ба ӯ ёдовар шудам, чун аз тариқи телевизион фильми телевизионии бисьёрсериягии «Сарҳади давлатӣ»-ро намоиш доданд, ки дар он Ҳ. Гадоев, қариб бидуни сухан, нақши саркардаи дастаи босмачиёнро бозӣ мекунад. Чеҳраи ӯ чӣ сон пурифода аст, чаш-

ми ӯ чӣ гуна ифшогари рози дили ӯст!

Баҳангом аст таъкид бикунем, ки бо муҷури солҷо қаҳрамонони Ҳ. Гадоев аз рангубори дурахшон, аз эҳтиросоти шадид ба ҳамосавият рӯ ниҳода, зиндатар ба назар омаданд. Ҳатто ҳамон Сӯҳроб пургунҷоиштар шуд, зимнан, доираи бинандагони спектакль ҳам густариш ёфт. Чунончӣ, дар Ғарм се сол пеш муҳити табиӣ — кӯҳсор ва чойхонаи пурнақшу нигорро истифода карда, аҳли театр бо шӯру ҳаяҷони зиёд дар назди аудиторияи чаҳорҳазора «Рустам ва Сӯҳроб»-ро намоиш доданд. Ин театри ҳақиқии антиқӣ буд, қаҳрамононаш ҳам аз қаҳрамонони антиқӣ кам тафовут доштанд...

Инак, Эдип қуллаи кунунии маҳорати актёрии Ҳ. Гадоев, қуллаи кӯшишоти ахлоқӣ ва эстатикии ӯст. Бале, бесабаб ӯ солиён барои ин намоиш ҷонфишониҳо накардааст. Ӯ дар ин намоиш тавонист, ки консепсияи ҳунарпешагӣ ва режиссёрии хешро пурра дифоъ кунад.

Мо гуфтем, ки режиссёр ҷиҳати таҳияи «Эдип» чӣ кори зиёде ба субут расонид. Дар ин намоиш маданияти олии саҳнагузорӣ бо садоқат ба принципҳои таърихият тавъам афтодааст. Ин аст, ки режиссёр кӯшидааст намоишро саршор аз воқеаҳои давраи басо қадим бикунад. Намоиш, чун дар замони бостонӣ, аз садои шайпур оғоз меёбад. Хор фаъолона амал мекунад. Либоси иштирокгарони намоиш мувофиқ аст. Аҳли хор ба тан либосҳои сурхранг, вале Иокаставу ходимаҳои ӯ либоси сапед доранд. Либосҳои антиқӣ на танҳо пайкари иҷрогаронро дарозтар ва бошукӯҳтар нишон медиҳанд, балки намуди онҳо низ аҳли намоишро ба сурати пайкараҳо зоҳир намуда, миёни имрӯзу дирӯз пуле месозанд. Намоиш бидуни парда, мисли театри антиқӣ, сурат мегирад. Бозёфти режиссёр чархи хурдест, ки миёни саҳна қарор дорад. Қаҳрамонон ба навбат ба он чарх меафтанд, чунон ки ба гирдгардони рӯзгор. Ин истиора басо пурғунҷоиш аст ва мурғи хаёли мо ба Элладаи бостонӣ пар мекушояд, ки ҳакимони он зудгузарии ҳаёт ва тағйирпазирии оламро дарёфта буданд. Режиссёр номи пьесаи Софоклро дучор карда, аз баҳри вожаи «шоҳ» баромада, онро «Эдип» номидааст. Ва ин ба мақсадест, ки таваҷҷӯҳи таҳиягарро на шахсияти шоҳ, балки фоҷиаи инсон ба худ кашидааст. Образ ҳам аз ин нигоҳ офарида шудааст: ҳунарпеша бо камоли устодӣ пеши назари мо манзараи ҳолати мухталифи рӯҳии Эдипро — аз ҳукмфармои худбовар ва додпеша то ба инсони фавқулодда бадбахт табдил ёфтани ӯро — ҷилвагар месозад.

Режиссёр ҳамчунин қасдан марзҳои саҳнаро тавсия додааст. Дар он, ҷуз чархи мазкур, дар тарафи чап дар ферозе кохе гӯё ба назар мерасад, майдони назди он ҷузъе аз кох аст, дар поён, дар майдони шаҳр, саҳнаҳои оммавӣ сурат мегиранд ва хори пирони фивагӣ онро мӯътамад ба назар вонамояд. Бар илова саҳна бо се дарромадгоҳ — дуто дар канор ва яке дар миёна — бо толор пайваста аст, ки аз онҳо ҳунарпешагон дарою баро мекунанд.

Ҳ. Гадоев тавонистааст, ки бо ғояи худ як даста ҳунармандони ҳақиқиро ҷалб бикунад. Мусиқиа, ки Т. Шаҳидӣ навиштааст, ҷаззоб аст. Атрофиёни Эдип таассуроти хуш мегузоранд. Иокастаи М. Исоева пурназокат ва фаттон аст. Креони Н. Абдуллоев пур аз ғурур, матонат ва ифтихор мебошад. Ш. Абдулқайсов ва М. Тоҳирӣ ду коҳини дилбинои мухталифро намоиш медиҳанд. Тиресийи Ш. Абулқайсов пирамардест андешаманд, ки то ҳадде дасту дил аз ҷаҳон шустааст. Вале Тиресийи М. Тоҳирӣ ҳанӯз пирамарди пуртавон аст ва дилаш лабрези ҳаёт.

«Эдип» намоишест пуртаҳаррук ва пурперсонаж, оганда аз андешаву эҳсос. Он падидаест фавқулодда дар ҳаёти театрҳои республика дар солҳои охир. Чанд сол аст, ки «Эдип» дар саҳна намоиш дода мешавад ва театр пур аз тамошогар аст. Беваҷҳ нест, ки барои офариниши нақши асосӣ Ҳ. Гадоев сазовори Ҷоизаи давлатии СССР гардид...

Аз рӯи инсоф нахоҳад буд, агар мо аз нақшҳои асосии офаридаи ин ҳунарпеша дар соҳаи кино сукут ихтиёр кунем. Охир кинематограф ба сайқали маҳорати актёрӣ ёрӣ мерасонад, актёрро вомедорад, ки қудрати худро дар ҳадди камол нишон диҳад ва дониши ӯро доири санъат вусъат мебахшад.

Табиист, ки аксари нақшҳои офаридаи Ҳ. Гадоев дар кино қаҳрамонии романтикӣ мебошанд. Дар хусуси Сӯҳроб дар боло ёдовар гаштем. Дар ин соҳа ӯ муваффақиятҳои дигаре низ дорад: мисли Комил аз «Дувоздаҳ соати ҳаёт» (режиссёр А. Раҳимов), Абдулатиф аз «Ситораи Улуғбек» (режиссёр. Л. Файзиев), Вазайшо аз «Фошкунӣ» (режиссёр Т. Собиров), Ниёз аз «Муҳосира» (режиссёр М. Орифов), Кудрат аз «Бедорӣ» (режиссёри афғон Алил). Албатта, Ҳ. Гадоев ба ҳайси актёри кино нақшҳои гуногуне офаридааст. Масалан, нақшҳои офаридаи ӯ дар фильмҳои Т. Собиров «Тӯфон дар водӣ» (профессор Ерматов) ва «Зана аз диёри дур» (Садриддини маҷрӯҳ) рангубори дигаре доранд.

Ҳ. Гадоев бармаҳал ба режиссёрӣ таваҷҷӯҳ зоҳир кард. Баъди хатми курси олии режиссёрии назди Институти давлатии санъати театр ӯ намоиши «Эзоп»-ро аз рӯи пьесаи драманигори муосири бразилӣ О. Фигейредо «Рӯбоҳ ва ангур» ба саҳна гузошт. Нақши Эзопро Маҳмудҷон Воҳидов басо оличаноб иҷро кард.

Ҷустуҷӯҳои режиссёрии Ҳ. Гадоев, ки онҳоро на ҳама мефаҳмиданд, ҳатто баъзе инкор мекарданд, рӯҳи фидоии театр ва санъатро обутоб доданд. Ӯ чун кӯҳнавардe, ки ошиқи фавқулоддаи кӯҳҳост, роҳи худро ба сӯи қуллаҳо, сарфи назар аз мусоидӣ ё номусоидии обу ҳаво, мардона идома медод. Имрӯз ӯ қуллаеро, қуллаи душвор, вале дилхоҳро фатҳ кардааст. Метавон бо итминон арз кард, ки ҳунарпеша бо фатҳи ин қулла қаноатманд нест. Ӯ роҳи худро ба хотири фатҳи қуллаи нави санъати тоҷик идома хоҳад дод.

**В. ЛЫСЕНКОВ,**
аъзои Иттифоқи ходимони театрҳои Тоҷикистон.

# ХИРАД ВА ИШТИБОҲИ САНЪАТКОР

## *БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ НАШРИ МАҚОЛАИ В. И. ЛЕНИН «ЛЕВ ТОЛСТОЙ, ҲАМЧУН ОИНАИ РЕВОЛЮЦИЯИ РУС»*

В. И. ЛЕНИН асараш «Лев Толстой, ҳамчун оинаи революцияи рус»-ро ба муносибати 80-умин солгарди зодрӯзи нависандаи бузурги рус навишта буд. Ҷашни муаллифи асарҳои оламшумул — «Ҷанг ва сулҳ», «Анна Каренина», «Эҳьё» ва дигарҳоро Россияи расмӣ бо ибораҳои тумтароқи риёкорона қайд кард. Шахси басо азияткашидаю кулфатдидаро ҳамчун одами калавиши зиддиятҳои ботиниро намедонистагӣ ба қалам доданӣ мешуданд. Аз ҳама зиёноварашон мадҳу санои либералҳо буд.

Дар газетаи «Пролетарий» (№ 35, 11 сентябри соли 1908) В. И. Ленин дар ин бобат баромад карда, чунин навишта буд:

«Матбуоти легалии рус, ки аз мақолаҳо, мактубҳо ва хабарҳои ба муносибати юбилеи 80-солагии Толстой навишташуда пуропур аст, ба кори аз нуқтаи назари характери революцияи рус ва қувваҳои ҳаракатдиҳандаи он таҳлил кардани асарҳои Толстой аз ҳама камтар мароқ дорад. Тамоми ин матбуот то ба дараҷаи дилбеҷокунанда аз риёкорӣ, аз ду хел риёкорӣ: аз риёкории расмӣ ва либералӣ пуропур аст. Якумаш риёкории дағали қаламкашҳои виҷдонфурӯш аст, ки дирӯз ба онҳо амр карда шуда буд Л. Толстойро таъқиб кунанд, имрӯз бошад — амр карда шудааст, ки дар ӯ ватандӯстӣ кофта ёбанд ва кӯшиш намоянд, ки дар назди Европа одобро риоя кунанд. Ин ки ба ин навъ қаламкашҳо барои навиштаҷоти онҳо пул дода шудааст, ин ба ҳама маълум аст, ва онҳо ҳеҷ касро фиреб дода наметавонанд. Риёкории либералӣ риёкории хеле нозуктар ва аз ҳамин сабаб хеле зарарноктар ва хатарноктар аст. Агар ба гапи белалайкинҳои кадетӣ аз «Речь» гӯш кунед — хайрхоҳии онҳо ба Толстой аз ҳама пурратар ва аз ҳама пурҳарораттар аст. Дар амал, декламацияи мақсади муайян дошта ва ибораҳои пурдабдаба дар бораи «худоҷӯи бузург» — сар то по дурӯғ асту бас, зеро либерали рус на ба худои Толстой имон дорад, на ба сохти ҳозираро танқид кардани Толстой хайрхоҳӣ мекунад. Вай шумшукӣ карда, ба номи машҳур мечаспад, то ки сармояи сиёсии худро зиёд кунад, то ки роли пешвои оппозицияи умумимиллиро бозӣ карданӣ шавад, ӯ бо раъду ғулғулаи иборапардозиҳо эҳтиёҷи ба чунин савол ҷавоби рӯирост ва равшан додаиро пахш карданӣ мешавад, ки: зиддиятҳои беандоза калони «толстойчигӣ» аз чӣ сабаб пайдо мешаванд, онҳо кадом камбудиҳо ва сустиҳои революцияи моро ифода мекунанд?

Зиддиятҳои дар асарҳо, ақидаҳо, таълимотҳо ва дар мактаби Толстой будагӣ — ҳақиқатан ҳам беандоза калонанд. Аз як тараф, санъаткори гениалӣ, ки на танҳо манзараҳои ҳаёти русро беҳамто тасвир кардааст, балки инчунин асарҳои аълосифати адабиёти ҷаҳонро эҷод кардааст. Аз тарафи дигар — помещики дар роҳи Исо дарвешикунанда» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 15, саҳ. 200—201).

Либералҳо гуфтаҳои Толстойро таҳриф менамуданд. Ватандӯстии «Ҷанг ва сулҳ» бо ватандӯстии онҳо умумияте надошт. Муносибати Толстой бо ҳақиқати рус бо ин ҳақиқатро пазируфтани либералҳои рус умумияте надошт. Газетаҳо фикрҳои ҷудогонаи Толстойро иқтибос меоварданд ва хашму ғазаби беандоза бузурги халқ, нафрати бепоёни деҳқонони бебизоатро нисбат ба Россияи подшоҳии ҳанӯз вуҷуддошта ҳамчун манзараи боҳашамат, вале хуш ба қалам медоданд.

В. И. Ленин имконият надошт, ки бо рӯзномаҳои Толстой шинос шавад, вале ӯ зиддиятҳои нависандаро дар асарҳои бадеӣ ва публицистикааш дид, пайдоиши таърихии онҳо, мушаххасияти онҳоро дид, дар онҳо оинаи революцияи рус ва пешгӯии ғалабаи онро дид. Ҳатто ибораҳои сахти Ленин нисбат ба Толстой, амсоли «помещики дар роҳи Исо дарвешикунанда», ҳоло барои мо дигар хел садо медиҳад, чунки истилоҳи «дарвешикунанда» дар қайдҳои рӯзномаҳои худи Толстой борҳо дучор меояд. Вай нуқсону иллатҳои замонашро нағз медонист, ӯ сухан мегуфт, вале сухананеро меҷуст, ки ин иллатҳоро пӯшонад, ӯ мекӯшид зиддиятҳоро бо эътиқоди на ҳамеша маҳфуз доштаашаванда ба худои абстрактии толстоии худ пардапӯш намояд.

В. И. Ленин навишта буд: «Аммо зиддиятҳо дар ақидаҳо ва таълимотҳои Толстой тасодуфӣ набуда, балки ифодаи он шароити зиддиятноке мебошанд, ки ҳаёти рус дар сеяки охирини асри XIX дар ҳамин шароит мегузашт. Қишлоқи патриархалии дирӯзакак аз ҳуқуқи крепостной озодшуда ба маънои том ба ихтиёри капитал ва хазинаи давлатӣ барои талаву тороҷ супурда шуда буд. Асосҳои кӯҳнаи хоҷагии деҳқонон ва ҳаёти деҳқонон, асосҳое, ки ҳақиқатан дар муддати чандин асрҳо пойдор буданд, бо суръати фавқулодда вайрон шудан гирифтанд. Ва ба зиддиятҳои ақидаҳои Толстой на аз нуқтаи назари ҳаракати коргарии ҳозира ва социализми ҳозира баҳо додан лозим (ин гуна баҳодиҳӣ, албатта, зарур аст, вале

вай нокифоя мебошад), балки аз нуқтаи назари он эътирози зидди капитализми пеш омадаистода, эътирози зидди хонахароб ва бозаминшавии оммаҳо баҳо додан лозим аст, ки ин эътирозро мебоист қишлоқи патриархалии рус ба вуҷуд меовард. Толстой ҳамчун пайғамбаре, ки барои наҷот додани инсоният рецептҳои нав кашф кардааст, хандаовар аст, — ва бинобар ин «толстойчиёни» хориҷӣ ва рус, ки маҳз ҷиҳати сусттарини таълимоти ӯро ба догма табдил додан хостаанд, касони тамоман ночизанд. Толстой, ҳамчун ифодакунандаи он идеяҳо ва он рӯҳияҳое, ки дар вақти дар Россия ба миён омада истодани революцияи буржуазӣ дар байни миллионҳо деҳқонони рус ҳосил шуда буданд, симои бузург аст. Толстой оригиналӣ аст, зеро маҷмӯи ақидаҳои ӯ, ки ҳамчун як чизи том гирифта шуда бошанд, айнан хусусиятҳои революцияи моро, ки революцияи буржуазии деҳқонӣ мебошад, ифода мекунад. Зиддиятҳои ақидаҳои Толстой, аз ин нуқтаи назар, — ҳақиқатан оинаи он шароитҳои зиддиятнокест, ки амалиёти таърихии деҳқонон дар революцияи мо дар ҳамин шароитҳо мегузашт. Аз як тараф, зулми чандинасрии крепостной ва дар зарфи чандин даҳсолаҳои баъд азислоҳот бо суръати тез хонахаробшавӣ нафрату ғазаби беҳад ғун карданд ва азму иродаи қатъӣ ба вуҷуд оварданд. Майлу кӯшиши аз беху бун нест кардани ҳам калисои расмӣ, ҳам помещикон, ҳам ҳукумати помещикӣ, нест кардани тамоми шаклу тартиботи кӯҳнаи заминдорӣ, тоза кардани замин, ба ҷои давлати полициягӣ-синфӣ барпо кардани ҳаёти ҷамоатии деҳқонони майдаи озоди баробарҳуқуқ, — ин майлу кӯшиш ҳар як қадами таърихии деҳқононро дар революцияи мо сар то по фаро гирифтааст, ва бешубҳа аст, ки мазмуни идеявии асарҳои Толстой назар ба «анархизми христианиии» мавҳумӣ, — чуноне ки баъзан ба «системаи» ақидаҳои ӯ ҳамин гуна баҳо медиҳанд, — хеле бештар ба ҳамин майлу кӯшиши деҳқонон мувофиқ меояд.

Аз тарафи дигар, деҳқонон, ба сӯи шаклҳои нави ҳаёти ҷамоатӣ кӯшиш карда, ба чунин масъалаҳо, ки ин ҳаёти ҷамоатӣ бояд чӣ гуна бошад, бо чӣ хел мубориза барои худ озодӣ ба даст овардан лозим аст, дар ин мубориза деҳқонон чӣ хел роҳбарон дошта метавонанд, буржуазия ва интеллигенцияи буржуазӣ ба манфиатҳои революцияи деҳқонон чӣ хел муносибат доранд, барои нест кардани заминдории помещикӣ чаро ҳокимияти подшоҳиро зӯран сарнагун кардан лозим аст, ба ин масъалаҳо хеле бешуурона, ба таври патриархалӣ, дарвешона нигоҳ мекарданд. Тамоми зиндагонии гузаштаи деҳқонон онҳоро ёд додааст, ки хӯҷаин ва амалдорро бад бинанд, аммо онҳоро ёд надодааст ва ёд дода ҳам наметавонист, — ки ба ҳамаи ин саволҳо аз куҷо ҷавоб ёбанд». (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 202—205).

Нафрат ба сохти кӯҳан ба ҳамаи асарҳои тореволюционии Толстой таъсир расонид, вале Лев Николаевич ҳанӯз дар аҳди ҷавонӣ, дар Кавказ дар шауси казакҳои Тер деҳқонони озоди бе помещикро дида, қарор дод, ки худаш мисли онҳо озод гардад, хост, ки казакдухтареро ба занӣ гирад, сипас ба Ясная Поляна баргашта ҳаёташро бо деҳқондухтар низ бипайвандад, қароргоҳи кӯҳансохти патриархалии деҳқононро барпо намояд, вале ин муяссар нагардид.

Дар ҳаёти Толстой зиддиятҳо бисьёр вақт дар бархӯрдҳои ночиз, дар нафаҳмидани хешу ақрабо, бебокӣ, кӯшиши ӯ дар хусуси аз оила ҷудо сохтани худ, дар ду ошьёна зистан, талаботи худро маҳдуд сохтан зоҳир мегардиданд. Вале таърих ба ҳаёти Ясная Поляна дахолат кард. Толстой шогирдонашро таълим дода, умед дошт, ки истеъдодҳои ба вуҷудовардаи халқро наҷот диҳад, вале ин бачаҳо бошанд, торафт қашшоқтар гардида, деҳотро тарк менамуданд ё худ вайронкунандагони сарҳади работи барин мегардиданд.

Л. Толстой беш аз ним аср фикру зикри тамоми аҳли башарро тасхир намуд, вале фардоро дида натавонист, инак, ӯ ногузирии революцияро донад ҳам, аз он чашм пӯшиданӣ мешуд ва аз хусуси муқобилат накардан ҳарф мезад.

Дар асарҳои бадеӣ ва мақолаҳояш Толстой ҳамеша яктост. Вале ин одам худаш ботинан ихтилофнок аст, чунон ки одамон дар садҳади даврҳои бузург ихтилофноканд.

Таҷрибаи санъаткори заковатманд, илҳоми ӯ, таҳлили эҳсосоти инсонӣ, таҳлили ихтилофоти байни ҳиссиёти шахсӣ ва зарурати таърихӣ боиси он гардиданд, ки Толстой ба чизҳои оддӣ боввар намекард, ҳама ва ҳар гуна ниқобҳоро дарронда мепартофт. Ӯ дар реализм ба қуллаи баландтарин расид ва ба ибораи В. И. Ленин, «давраи тайёрии революция дар яке аз мамлакатҳои аз тарафи крепостникҳо ҷавру ситамдида, ба туфайли тасвири гениалии Толстой, дар тараққиёти бадеии тамоми инсоният қадаме ба пеш гардид». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 16, саҳ. 350).

Мақолаи В. И. Ленин «Лев Толстой, ҳамчун оинаи революцияи рус» намунаи таҳлили муфассали иҷтимоии моҳияти адабиёт ва муносибати партиявӣ ба он мебошад.

# ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ БУХОРО

## *БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ РӮЗИ ТАШКИЛЬЁБИАШ*

ДАР Конференцияи XIX умумиттифоқии партия дар баробари масъалаҳои дигар масъалаи вазъият дар дуньёи социализм низ баррасӣ гардид. Дар он концепцияи интихоби озодонаи роҳи тараққиёт мақоми махсус дорад. «Ин концепция, — қайд намуд М. С. Горбачёв, — тақозои ҳаводиси гуногуни бесобиқа ва рӯз-

афзуни ҷаҳон мебошад. Мо шоҳиди чунин падидаи беамсолем, ки миллиардҳо одамон ба таърихи ҷаҳонӣ фаъолона ҷалб мешаванд, ки асрҳо аз он дур монда будаанд. Ин миллиардҳо одамон дар шароити тамоман нав ва арсаи эҷодиёти мустақилонаи таърихӣ мебароянд ва онҳо имрӯз, ки худшиносии миллӣ дар сар то сари ҷаҳон ривоҷ ёфтааст, дар интихоби роҳи рушди хеш қобилияти худро нишон хоҳанд дод».

Бисьёре аз мамлакатҳои озодшудаи роҳи мустақилонаи тараққиёти таърихиро пешгирифта, ки роҳи ғайрикапиталистиро интихоб намудаанд, мекӯшанд таҷрибаи республикаҳои Шарқи Советиро, ки капитализмро аз сар нагузаронида, ба социализм гузаштаанд, эҷодкорона ба кор баранд. Чунон ки дар Программаи КПСС қайд карда мешавад, партияи мо «ба ҳамрайъӣ, ҳамкории сиёсӣ ва иқтисодӣ бо мамлакатҳои ориентацияи социалистӣ» аҳамияти калон медиҳад.

В. И. Ленин ба тақдири таърихии халқҳои Шарқ, ҳамаи мамлакатҳои мустамликавӣ ва тобеъ диққати калон медод. Ӯ чунин нуктаро аз ҷиҳати назариявӣ асоснок кард, ки халқҳои мамлакатҳои қафомонда бо ёрии пролетариати музаффари давлатҳои пешқадам ва бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ капитализмро аз сар нагузаронда ба социализм гузашта метавонанд. Таҷрибаи республикаҳои Осиёи Миёна, аз ҷумла собиқ Республикаи Халқии Советии Бухоро низ исботи равшан ва бозътимоди қобили ҳаётӣ будан ва ҳаққонияти ин нуктаи ленинӣ гардид.

Бо таъсири революцияи якуми рус (солҳои 1905—1907) идеяҳои озодихоҳона дар байни меҳнаткашони маҳаллӣ паҳн мегардиданд, онҳо ба муттаҳидии меҳнаткашон дар муборизаи зидди истисморгарон, мустаҳкам намудани робитаҳои пролетариати рус ва меҳнаткашони миллати маҳаллӣ мусоидат мекарданд.

Соли 1910 дар Бухоро як гурӯҳ одамони табааи Туркия, идеологҳои пантуркизм ва панисломизм ба ном «партияи ҷавонбухороиён»-ро ташил намуданд, ки ба ҳайати он баъзе намояндагони рӯҳониён ва савдогарони маҳаллӣ дохил гардиданд. Ҷавонбухориён дар назди худ мақсад гузоштанд, ки дар тимсоли Туркия дар Бухоро давлати мустақили буржуазӣ барпо намоянд. Охири соли 1910 сафҳои онҳо аз чор ҳазор нафар иборат буд.

Дар натиҷаи ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ва фаро расидани реакция дар аморати Бухоро партияи ҷавонбухориён ба қаноти рост ва қаноти чап ҷудо шуд. Ростҳои ба сари роҳбарии партия омада, ба муқобили усулҳои мусаллаҳонаи мубориза, ба тарафдории роҳи легалӣ ва либералии тараққиёт баромада, мақсад доштанд, ки аз амир баъзе ислоҳоти демократӣ ба даст оранд. Аз ҷумлаи як қисми дорои рӯҳияи радикалӣ бо таъсири Октябри Кабир баъдтар партияи ҷавонбухориёни революционер ташкил ёфт.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба вусъати ҳаракати озодихоҳона дар аморати Бухоро таъсири бузург расонд. Муроҷиатномаи Совети Комиссарони Халқии РСФСР «Ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» аз 20 ноябри (3 декабри) соли 1917, ки ба он В. И. Ленин имзо гузошт, муассисаҳои миллӣ ва маданӣ, урфу одат ва эътиқоди мусулмононро озод ва дахлнопазир эълон намуда, ба онҳо озодии комили сохти ҳаёти миллиашонро кафолат дод. Меҳнаткашони Бухоро дар ин ҳуҷҷати таърихӣ мисоли ҳалли одилонаи масъалаҳои иҷтимоӣ ва миллиро диданд.

Ҳукумати амирӣ ба ғалабаи революция тамоман дигар хел муносибат кард. Вай тамоми таклифҳои сулҳдӯстонаи Давлати Советиро рад карда, ба муқобили Ҳокимияти Советӣ мунтазам игвои мусаллаҳона ташкил менамуд, оммаи аҳолиро ба армия сафарбар карда, аз хориҷа ярок меовард.

Дар вазъияти пурзӯр гардидани террору таъқибот бисьёр ҷавонбухориён маҷбур шуданд, ки ба Туркистони Советӣ ҳиҷрат кунанд. Моҳи апрели соли 1918 онҳо гурӯҳи ташаббускоронро ташкил намуданд, ки он кори оиди муттаҳид сохтани қувваҳои революционӣ-демократӣ ва барпо намудани Партияи Коммунистии Бухороро вусъат доданд. 20 апрель дар маҷлиси умумии муҳоҷирони бухороӣ бо иштироки коммунистони рус гурӯҳи ташаббускорон вазъияти иҷтимоию сиёсии дар аморати Бухоро ба амаломадаро муҳокима намуд. Гурӯҳи чапи аз ҷиҳати ҳайати худ бештар рӯҳияи революционӣ доштаи ҷавонбухориён, ки асосан аз коргарон, косибон ва қисми зиёди зиёиёни пешқадам иборат буд, ба тарафдории барпо намудани партияи коммунистии Бухоро фикр баён намуд. Бо ин мақсад Комитети Марказии Муваққатии ҷавонбухориёни коммунистон — большевикон барпо карда шуд.

Съезди I, ки барпо гардидани Партияи Коммунистии Бухороро аз ҷиҳати ташкилӣ ба расмият даровард, моҳи сентябри соли 1918 дар Тошкент баргузор гардид. То он дам вай дар Тирмиз, Чорҷӯ, Каркӣ, Когон ва дигар шаҳрҳо ячейкаҳои худро дошт: дар доираи хонии Бухоро 37 ташкилоти пинҳонкори коммунистӣ, аз ҷумла 24-тоаш дар байни коргарон, косибон ва деҳқанони камбағалтарин, 13-тоаш дар қисмҳои армияи амирӣ амал мекард.

Комитети Марказӣ кори гирд овардани қувваҳои худ ва тайёр намудани ҳуҷҷатҳои программавиро вусъат дод. Аллакай, дар нахустин лоиҳаи Программа қайд шуда буд, ки партия баҳри саодат ва некӯаҳволии деҳқонон, коргарон ва камбағалтарин пролетарҳои меҳнаткаши сокини территорияи Бухоро барҳам задани хонии Бухоро ва барпо намудани республикаи халқии советии социалистиро мақсади худ қарор медиҳад.

Дар Программаи дар асоси Программаи РКП(б) тартиб додашуда, ки Комитети Марказӣ 23 декабри соли 1918 қабул кард, вазифа гузошта шуда буд, ки бо назардошти хусусиятҳои иҷтимоию иқтисодии аморат ҷамъият ба таври революционӣ

дигаргун сохта, сохти мустабиди феодалӣ барҳам зада, дар асосҳои советӣ республикаи халқӣ муқаррар, заминҳои амир ва бекҳо (помещикҳо) мусодира намуда, ба деҳқонони безамин ва камзамин тақсим карда дода, ба деҳқонон бо роҳи додани қарзи беподош кӯмак расонда, асбобу анҷоми хоҷагии қишлоқ ва ҳайвоноти корӣ дода шаванд, қозихонаҳо барҳам зада, дар асосҳои интихобӣ судҳои халқӣ таъсис карда, баробарҳуқуқии ҳамаи миллатҳо, ҳамаи меҳнаткашон, мардон ва занон, озодии сухан, озодии эътиқод, маълумоти бепули умумӣ муқаррар карда шавад.

26—27 июли соли 1919 дар Тошкент съезди II Партияи Коммунистии Бухоро баргузор гардид, ки дар он 20 нафар вакилон ширкат варзиданд. Съезд маърӯзаро «Дар бораи воқеаҳои моменти ҷорӣ», «Дар бораи ҳаракати революционӣ дар хонии Бухоро» муҳокима намуда, ахборотро аз маҳалҳо дар бораи кори шӯъбаҳои партия шунид. Вакилони съезд ба сиёсати КМ РКП(б) ва Давлати Советӣ нисбат ба халқҳои Шарқ баҳои баланд дода, найрангу дасисаҳои империализми Англияро, ки Бухороро ба манбаи контрреволюционӣ, фаъолияти зиддисоветӣ дар Осиёи Миёна табдил додани буд, маҳкум карданд. Дар қарорҳои қабул кардаи съезд авҷ гирифтани бӯҳрони революционӣ дар аморати Бухоро қайд карда шуд; онди кори сиёсию ташкилиро дар байни оммаҳои меҳнаткашон пурзӯр гардондани ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ тадбирҳо андешида шуданд.

Масъалаи аз унсурони ноустуворн буржуазӣ тоза кардани сафҳои партия ва мубориза қатъӣ ба муқобили риёкорон дар кори съезд яке аз ҷойҳои марказиро ишғол намуд. Съезд ба масъалаи афзун гардондан ва ба тартиб даровардани сафҳои худ дахл намуда, ҳодисаи моҳи сентябри соли 1918 мувофиқи рӯйхат ба партия қабул кардани собиқ ҷавонбухориён — эсерони чапро маҳкум намуд ва ба ташкилоти дар Тошкент будаи Партияи Коммунистии Бухоро супориш дод, ки ба партия дохил шудани онҳоро баъди тафтиши ҷиддӣ ба тартиби фардӣ ба расмият дарорад. Дар хотима съезд дар ҳайати 7 кас таҳти раёсати Наҷиб Ҳусаинов Комитети Марказӣ интихоб намуда, дар назди КМ шӯъбаҳои Иҷроия, Революционӣ ва Редакционию нашрия ташкил кард.

Комитети Марказии ПКБ қарорҳои съезди II-ро ба роҳбарӣ гирифта, кори революционӣ-агитациониро дар байни оммаҳои меҳнаткашони аморати Бухоро вусъат дод. Таассути ташкилотҳои маҳаллӣ дар хонӣ варақаю хитобномаҳое паҳн карда шуданд, ки онҳо тартиботи реакционӣ ва характери зиддихалқии сиёсати ҳукумати амириро фош месохтанд. Кори пропагандистӣ дар байни солдатҳои армияи амирӣ вусъат меёфт. Сафҳои ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ афзуда, фаъолияташон пурзӯр мегардид.

Ҷамъбасти кори ба ҷо овардашуда ва вазифаҳои минбаъда революционигардонии оммаҳои меҳнаткашони аморати Бухороро съезди III Партияи Коммунистии Бухоро (26—31 декабри соли 1919) муҳокима намуд. Съезд ба тарафдории муттаҳид гардондани ҳамаи қувваҳои революционӣ бидуни тафовути миллӣ фикр баён намуда, онди пурзӯр гардондани пропагандаи агитациониии ташкилотҳои маҳаллӣ дар бораи тайёр намудани революция тадбирҳо андешид.

Партияи Коммунистии Бухоро дар байни меҳнаткашон ва солдатҳои армияи Бухоро кори зиёди фаҳмондадиҳиро вусъат дода, онҳоро ба хурӯҷҳои революционӣ омода месохт. Дар натиҷаи ин дар як қатор маҳалҳои хонӣ норозигиҳои оммаи халқ шакли шӯришҳои ҷудогонаро гирифта, гурехтан аз армияи Бухоро характери оммавӣ пайдо мекард, зимнан сарбозон бисёр вақт яроқ ба даст тарки хизмат мекарданд.

Партияи ҷавонбухориён — революционерон, ки моҳи январи соли 1920 бо ташаббуси Файзулло Хоҷаев ташкил ёфта буд, дар баробари партияи коммунистии Бухоро фаъолияташро мегузаронид. Мавҷудияти ду маркази партиявӣ дар шароити авҷ гирифтани бӯҳрони революционӣ дар мамлакат ногузир боиси сустшавии он гардид. Тамоми қувваҳои сиёсиро муттаҳид кардан лозим омад. Масъалаи мазкур дар съезди IV Партияи Коммунистии Бухоро (16—19 августи соли 1920) муҳокима гардид.

Съезд дар арафаи революция будани Бухороро эътироф намуда, дар бораи шӯриши яроқнок қарор қабул карда, программаи ҳукумати оянда революциониро тасдиқ намуд. Съезд партияи ҷавонбухориёнро партияи революционӣ шуморида, ба Комитети Марказии ПКБ тавсия дод, ки ҳатталимкон қувваҳои онро дар мубориза революционӣ истифода барад. Бо худи ҳамин барпо намудани блоки қувваҳои демократӣ ва революционии мамлакат дар муборизаи зидди сохти амирӣ пешбинӣ мешуд.

Охири моҳи августи соли 1920 дар аморати Бухоро бӯҳрони революционӣ фаро расид. 28 август халқи шӯришбардошта бо ҷанг қалъаи Чорҷӯи Кӯҳнаро ба даст даровард. 29 август Комитети Марказии партияи коммунистии Бухоро Комитети революционии Чорҷӯро барпо кард, ки он ҳокимиятро ба даст гирифта, ҳамаи фармону амрномаҳои беки собиқро бекор кард. Комитети революционии Чорҷӯ аз номи халқи шӯришбардоштаи Бухоро барои кӯмак ба қисмҳои Армияи Сурх муроҷиат намуд.

Инак, чунин кӯмак расонида шуд. 29 август отрядҳои революционии Бухоро ва полки 1-уми Шарқӣ-мусулмонӣ бо дастгирии қисмҳои Армияи Сурх ҳуҷумро ба пойтахти аморати Бухоро сар карданд. Шӯрише, ки ба он коммунистони Бухоро роҳбарӣ мекарданд, ба тамоми Бухорои Марказӣ ва Ғарбӣ зуд паҳн шудан гирифт. Шӯришгарон муқобилати қувваҳои реакциониро бо муваффақият рафъ карда, Ҳокимияти Советиро муқаррар менамуданд. 1 сентябр Бухорои Кӯҳна бо штурм ба даст даровarда шуд. Амир

Олимхон пинҳонӣ ба Бухорои Шарқӣ гурехт. Комитети революционии 31 августи соли 1920 барпо кардашуда ташкили Республикаи мустақили Советии Бухороро эълон намуд.

Баробари ғалабаи революцияи сентябрии халқӣ-демократӣ Партияи Коммунистии Бухоро партияи ҳукмрон гардид. Дар назди он ва Ҳукумати РХСБ вазифаи мураккабу масъулиятнок меистод — босмачиёни контрреволюционӣ ва дигар қувваҳои зиддисоветиро торумор намуда, дар ҳама ҷо советикунониро ба амал баровардa, аппарати кӯҳнаи феодалии идоракуниро шикаста партофта, барои аз марҳалаи халқӣ-демократӣ ба марҳалаи социалистӣ гузаштани революция шароити зарурӣ фароҳам оварад. Ҳамаи ин вазифаҳоро дар шароити ақибмонии мудҳиши иқтисодӣ ва маданӣ, дар ҳама ҷо ҳукмрон будани ақидаю одатҳои феодалӣ-теократӣ ба ҷо овардан лозим омад.

Бо роҳбарии Партияи Коммунистии Бухоро вазифаҳои мазкур дар ниҳояти кор ба туфайли кӯмаки ҳамаҷониибаю бародаронаи КМ РКП(б) ва Давлати Советӣ бомуваффақият иҷро карда шуданд. Муттаҳид гардидани қувваҳои партиявӣ дар Бухоро роли мусбат бозид: дар маҷлиси КМ ПКБ 9 ноябри соли 1920 қарор дода шуд, ки аъзоёни партияи революционерон — ҷавонбухориён ба Партияи Коммунистии Бухоро қабул карда, дар асоси мандатҳои мавҷуда ба онҳо стажи партиявӣ ҳисоб карда шавад. Бисьёр ҷавонбухориён ба сафҳои Партияи Коммунистии Бухоро ҳамроҳ шуда, коммунистони матин гардида, ба халқи меҳнаткаш содиқона хизмат карданд.

Барои беҳтар гардидани кори Партияи Коммунистии Бухоро ва мустаҳкам гардидани сафҳои он 23 ноябри соли 1920 бо он ҳамроҳ карда шудани ташкилотҳои партиявии Партияи Коммунистии Туркистонии собиқ маҳалҳои русишинии Бухоро аҳамияти калон дошт. Аз ҳамон вақт комитети вилоятии маҳаллии русишин барҳам дода шуд ва функцияҳои он ба комитетҳои дахлдори вилоятии Партияи Коммунистии Бухоро гузаштанд. Баъди ғалабаи революцияи сентябрӣ КМ Партияи Коммунистии Бухоро сафҳояшро аз аъзоёни тасодуфӣ ва туфайлӣ тоза кард. Дар натиҷаи тозакунӣ ва аз нав ба қайдгирӣ аз 17 ҳазор аъзои партия 4 ҳазор боқӣ монд.

Дар бобати муайян намудани самтҳои асосии инкишофи революция, муқаррар кардани сиёсат ва тактика дар марҳалаи нав ва суст гардондани муборизаи гурӯҳӣ дар сафҳои партия съезди I (V) Партияи Коммунистии Бухоро (феврали соли 1921) роли калон бозид. Съезд программаи муфассали дар Республикаи Халқии Советии Бухоро ба амал баровардани дигаргуниҳои умумидемократиро қабул, мақому роли партияро дар ҳаёти республика муайян кард, декрети Комитети революционии умумибухороиро дар бораи замин маъқул донист, дар бораи ҳаракати иттифоқи касаба, оид ба масъалаи миллӣ, дар бораи барпо намудани Армияи Сурхи халқӣ, дар бораи органҳои олӣ ва маҳаллии партия ва вазифаҳои онҳо резолюция қабул кард. Съезд ба ҳайати нави КМ таклиф намуд, ки Программаи нави Партияи Коммунистии Бухороро тартиб дода, барои тасдиқ онро ба съезди навбатӣ пешниҳод кунад, съезд дар бораи ба ҳайати Интернационали Коммунистии III дохил гардидани Партияи Коммунистии Бухоро масъала бардошт.

Программаи Партияи Коммунистии Бухоро, ки дар асоси Программаи РКП(б) тартиб ёфт, дар съезди II (декабри соли 1921) тасдиқ карда шуд. Дар Программа қайд гардида буд, ки Партияи Коммунистии Бухоро ташкилоти сиёсии коргарону деҳқонони камбағалтарин мебошад. Дар Программа вазифаҳои партия дар оянда бо назардошти шароитҳои махсуси республика муайян карда шуданд. Партия вазифаашро онди навсозии революционии ҳаёти сиёсӣ, иҷтимоию иқтисодӣ ва маданӣ мутобиқи афзалият доштани аҳолии майдабуржуазӣ, аксаран характери аграрӣ доштани истеҳсолот, бесаводии оммавӣ ва суст будани муташаккилии синфии оммаҳои васеъ мушаххас сохт.

Съезди II Партияи Коммунистии Бухоро ба КМ РКП(б) бо хоҳиш муроҷиат намуд, ки Партияи Коммунистии Бухороро ба ҳайати РКП(б) қабул намояд. Ин хоҳишро Бюрои Сиёсии КМ РКП(б) қонеъ гардонид ва ибтидои соли 1922 Партияи Коммунистии Бухоро ба ҳайати РКП(б) дар асосҳои умумӣ бо партияҳои коммунистии дигар республикаҳои иттифоқӣ дохил гардид.

Партияи Коммунистии Бухоро аз қадамҳои нахустинаш баъди ғалабаи революция ба советикунонӣ ва расониданн ёрӣ ба районҳои Бухорои Шарқӣ диққати калон медод. Баъди аз ӯрдуҳои амир тоза карданн территорияи он моҳи маи соли 1921 ҳукумати Республикаи Халқии Советии Бухоро Бухорои Шарқиро ба воҳиди мустақили маъмурӣ (марказаш шаҳри Душанбе) ҷудо кард.

Бо қарори пленуми КМ ПКБ аз 8 январи соли 1922 КИМ-и умумибухороӣ оид ба корҳои Бухорои Шарқӣ Комиссияи Фавқулоддаи Диктаторӣ барпо намуда, ба он ваколати калон дод. 14 июли соли 1922 баъди аз қӯшунҳои муҳоҷирӯи байналхалқӣ Анварпошшо озод кардани Душанбе Комиссияи Фавқулоддаи Диктаторӣ ба ин ҷо омад.

18 июни соли 1923 Комитети Марказии ПКБ қарор дод, ки барои иқомат ва фаъолияти доимӣ дар Душанбе ба Бухорои Шарқӣ бюрои партиявӣ-ташкилӣ фиристад. Ба бюро ҳуқуқи комитети вилоятии партия дода шуд, вай бевосита ба КМ ПКБ итоат мекард. Минбаъд КМ ПКБ ба ҷои бюрои партиявӣ-ташкилӣ Бюрои ташкилии Бухорои Шарқии Комитети Марказӣ барпо намуд.

КМ ПКБ ба барпо ва мустаҳкам намудани ташкилотҳои маҳаллии партиявии Бухорои Шарқӣ диққати калон медод, ки дар он ҷо ба қадри торумор гардидани босмачиён барои беҳтаршавии кори сиёсӣ шароити мусоид ба вуҷуд меомад.

Партияи Коммунистии Бухоро сол то сол аз ҷиҳати ташкилӣ инкишоф ёфта, аз ҷи-

ҳати идеявӣ-сиёсӣ мустаҳкам мегардид. Ба беҳтар гардидани сифату ҳайати он махсусан даъвати ленинӣ таъсири калон расонд. Баъди даъвати ленинӣ, то моҳи октябри соли 1924 дар сафҳои ПКБ 2226 нафар коммунист, аз ҷумла 489 нафар коргар, 844 нафар деҳқон мавҷуд буданд.

Бо роҳбарии Партияи Коммунистии Бухоро, ки фаъолияташ бо кӯмаки ҳаррӯзаи КМ РКП(б) ҷараён меёфт, оммаи меҳнаткашони Республикаи Халқии Советии Бухоро дар тӯли чор сол аз марҳалаи демократӣ ба марҳалаи социалистӣ гузашт. Тадбири иқтисодии республика бомуваффақият ба амал бароварда мешуд. Устохонаҳои косибӣ-ҳунармандӣ ва корхонаҳои начандон калони бофандагӣ, рангрезӣ, чармгарӣ ва дигарҳо инкишоф ва вусъат меёфтанд. Кооперацияи косибони меҳнаткаш оғоз ёфт.

Асоси ҳаёти иқтисодии Бухоро хоҷагии қишлоқ буд. Дар Декрети дар бораи замин, ки Комитети Марказии революционии РХСБ 30 сентябри соли 1920 қабул кард, тамоми замин, чорво, асбобу анҷоми хоҷагии қишлоқ ва дигар молу мулке, ки дар ихтиёри амири сарнагунгардида ва бекҳои он буданд, моликияти халқ эълон карда шуданд. Онҳоро байни деҳқонони безамин ва камзамин тақсим кардан даркор буд.

КМ ПКБ оиди ҷорӣ намудани асосҳои кооперативӣ дар хоҷагии қишлоқ тадбирҳо андешид. Барои роҳбарӣ намудан ба кооперация моҳи декабри соли 1921 «Бухцентросоюз» барпо карда шуд. Аллакай, дар соли 1924 дар РХСБ 57 ширкати хоҷагии қишлоқ ташкил ёфт, ки онҳо 7500 хоҷагиҳои деҳқононро муттаҳид менамуданд. Ташкили иттифоқҳои деҳқонон оғоз ёфт, аз ҷумлаи деҳқонони безамин ва камзамин иттифоқи «Қӯшчӣ» ташкил ёфт, ки он мобайнҳои соли 1924 дар сафҳои худ 15 ҳазор аъзоро муттаҳид месохт.

Ҳокимияти халқӣ бо роҳбарии Партияи Коммунистии Бухоро дар соҳаи сохтмони маданӣ аввалин муваффақиятҳо ба даст овард. Мактабу мадрасаҳо ба ихтиёри Назирати халқии маориф дода шуд, хонандагон аз таълими ҳатмии динӣ озод карда шуданд; дар як вақт дар республика оиди ташкили мактабҳои аввалини советӣ, хоста гирифтан ва тайёр намудани кадрҳои муаллимон кор бурда мешуд. Қадами маорифи халқӣ ба гӯшаҳои дурдасттарин расид. Соли 1923 дар Душанбе ва Қаратоғ ду мактаби советии ҳар кадом дорои 50 ҷой ва дар Юрчӣ як мактаб барои 30 нафар хонандагон кушода шуданд. Мубориза барои маҳви бесаводӣ дар байни аҳолии калонсол вусъат ёфт, кори нашри китоб ба роҳ монда шуд, аввалин муассисаҳои маданию маърифатӣ кушода шуданд.

Қурултои V умумибухороии Советҳо, ки 19 сентябри соли 1924 кушода шуд, натиҷаҳои чорсолаи тараққиёти республикаро ҷамъбаст намуда, дар бораи эълон кардани Республикаи Советии Социалистии Бухоро қарори таърихӣ қабул кард. Воқеан ба республикаи социалистӣ табдил ёфтани Республикаи Халқии Советии Бухоро бо тайёр намудан ва гузаронидани тақсимоти миллӣ-территориявии Осиёи Миёна рост омад.

Масъалаи тақсимоти миллӣ-территориявиро ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ ва советӣ дар асоси изҳори хоҳишу ризоияти халқҳои Туркистон, Бухоро ва Хоразм ба миён гузоштанд. Дар тайёр намудану гузаронидани тақсимоти миллӣ-территориявӣ ва ташкил намудани республикаҳои ҳозираи Осиёи Миёна Партияи Коммунистии Бухоро роли фаъолона бозид. 25 августи соли 1924 пленуми КМ ПКБ ба як қатор республикаҳо тақсим кардани Осиёи Миёнаи Советиро ҳамчун масъалаи комилан ҳалталаб ва сари вақт эътироф намуд. Пленум тезисҳои пешакии тартибдодаи Ф. Хоҷаевро дар бораи тақсимоти миллӣ-давлатии Осиёи Миёна қабул намуд. Пеш аз он ки сессияи II КИМ Иттифоқи РСС 27 октябри соли 1924 дар бораи тақсимоти миллӣ ва ташкил додани республикаҳои нави советии социалистӣ ва вилоятҳои нав қарор қабул кард, кори зиёду тӯлонии тайёрӣ анҷом дода шуд.

Таърихи Партияи Коммунистии Бухоро исботи равшани ҳаётан муҳим будани чунин нишондоди ленинӣ мебошад, ки дар мамлакатҳои Шарқ «...ҳам муассисаҳои советӣ ва ҳам партияи коммунистӣ (ҳайати он, вазифаҳои махсуси он) ба дараҷаи мамлакатҳои деҳқонии Шарқи мустамликавӣ мувофиқ кунонда шаванд». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 42, саҳ. 180).

Партияи Коммунистии Бухоро таълимоти ленинро дастури амал карда, аз КМ РКП(б) мунтазам кӯмаки ҳамаҷонибаи назариявӣ, ташкилӣ, кадрӣ гирифта, дар шароити давлати мустамликавӣ, асримиёнагӣ — аморати Бухоро ба ҳаракати революционӣ дар байни оммаҳои васеи меҳнаткашон роҳбарӣ намуда, онҳоро ба ғалабаи революцияи халқӣ-демократӣ ҳидоят карда тавонист. Партияи Коммунистии Бухоро ҳамчун қувваи пешоҳанг дар мубоизаи баҳри ба дигаргуниҳои социалистӣ сабзида расидани дигаргуниҳои демократӣ, барои давраи капитализмро аз сар нагузаронида ба роҳи сохтмони социалистӣ гузаштани халқҳои Республикаи Халқии Советии Бухоро амал кард. Аҳамияти байналхалқии таҷрибаи таърихии он низ аз ҳамин иборат аст.

**А. ВИШНЕВСКИЙ,**
**доктори илми таърих.**

Ба матбаа 28.07.88 супурда шуд. Ба чопаш 16.08.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 8. Ҷузъи чопии шартӣ 11,2 Адади нашр 17124 (тоҷикӣ—12007, русӣ—5117). КЛ. 05419. Супориши 2576

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон
ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

**10** **октябрь 1988**

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# КОНЦЕПЦИЯИ ЛЕНИНИИ МАДАНИЯТ ВА БОЗСОЗӢ

**В. ПРИПИСНОВ,**
*доктори илми фалсафа*

МО СОЦИАЛИЗМРО СОХТИ МАДАНИЯТ ВА АХЛОҚАШ ОЛӢ МЕДОНЕМ. ВАЙ ВОРИСИ БЕҲТАРИН КОМЬЁБИҲОИ ИНКИШОФИ МАЪНАВИИ ИНСОНИЯТ, ТАҶРИБАИ ФАРОВОНИ МАЪНАВИИ ОН БУДА, ИН КОМЬЁБИҲОРО АФЗУН МЕГАРДОНАД. ИН ҶАМЪИЯТЕСТ, КИ ҲАЁТИ АҲЛИ МЕҲНАТАШ МУКАММАЛ ВА АЗ ҶИҲАТИ МОДДИЮ МАЪНАВӢ ҒАНӢ БУДА, ТУФАЙЛИХӮРӢ, БЕЗАВҚӢ ВА ПАСТИИ МАДАНИЯТРО РАД МЕНАМОЯД.

(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Конференцияи XIX партиявӣ)

ВАЗИФАИ навсозии революционии тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ бо мақсади ноил гардидан ба ҳолати нави сифатии он дарку мулоҳизаи нав ва аниқтар аз худ намудани принципҳои ленинии социализмро низ тақозо кард. Ҳоло шумораи торафт зиёдтари одамони советӣ иқрор мекунанд, ки мо аз сабаби идеяҳои ленинии оид ба демократияи советии социалистӣ ва фаҳмиши худи моҳияти социализмро то охир аз худ ва дар амал татбиқ накарданамон дар давраҳои гузашта чи тавр бисьёр чизро аз даст додаем. Яке аз онҳо идеяи ягонагии социализм ва маданият, ягонагии демократияи социалистӣ ва маданияти социалистӣ мебошад. Ҳоло муроҷиат ба концепцияи ленинии маданият талаботи исроркоронаест, ки бозсозӣ ба вуҷуд овардааст. Ин талаботро пеш аз ҳама зарурати барқарор кардани фаҳмиши ленинии маданият ва муносибати ленинӣ ба он ба миён меоварад. Онро инчунин зарурати дарк кардани мавқеи махсуси маданият дар ҷамъияти социалистӣ, душвориҳо ва зиддиятҳои таърихи ташаккули маданияти социалистӣ, ки онҳоро мамлакати мо аз сар гузарондааст, муайян менамоянд.

В. И. Ленин дар давоми бисьёр солҳо, зимнан, то рӯзҳои охирин, то охирин имконияти навиштан ва баъд дикта карда тавонистанаш ақидаро дар бораи ягонагӣ, робитаю таъсири ҳамдигарии социализм, демократия ва маданият, шароит, роҳҳо ва ҷиҳатҳои гуногуни татбиқи ин ягонагӣ кор карда баромадааст. Процесси реалии дигаргунсозиҳои социалистӣ дар мамлакатамон, душвориҳои ин процесс, узван пайваста

будани иҷрои вазифаи иқтисодӣ, сиёсӣ ва вазифаи сохтмони маданияти социализм — ин ҳамон асосест, ки ба он концепцияи ленинии маданият ташаккул ёфтааст.

Моҳияти он аз чӣ иборат аст? Барои чӣ он имрӯз чунин аҳамияти калон пайдо кардааст? Барои В. И. Ленин баланд бардоштани дараҷаи маданияти омма ва барпо кардани маданияти нави социалистӣ аз ҷиҳати аҳамияташ баъди вазифаҳои сиёсию иқтисодӣ намеистод, балки вазифае буд, ки аҳамияти аввалиндараҷа дошт. Маданияти социализм аз ҷиҳати дараҷа назар ба маданияти буржуазӣ бояд хеле баланд, аз ҷиҳати мазмун сифатан нав бошад, ин, ба ақидаи Ленин, на ҳамчун оқибати социализм, балки яке аз тавсифотҳои муҳимтарин ва хусусиятҳои узвии социализм мебошад. В. И. Ленин назар ба ҳар кадом атрофиёнаш беҳтар фаҳмид, ки худи революцияи социалистӣ, муқаррар намудани диктатураи пролетариат, дигаргун сохтани шаклҳои моликият дар сурати аҳамияти таърихӣ доштани онҳо мақсади ягона нест. Инҳо дар роҳи мақсадҳои наҷиби ташаккул додани одамони сифатан нав, ҳарҷониба ва мутаносиб инкишофъёфта марҳалаҳо мебошанд ва мақсади олӣ ва моҳияти амиқи маданияти социализм ва коммунизмро ташкил медиҳанд.

Фаҳмиши ҳоло таҷдидёбандаи социализм ва коммунизм чун сохти ҷамъиятӣ, ки онро бидуни хеле баланд бардоштани маданияти ҷамъият, маданияти шахсият тасаввур кардан номумкин аст, дар шиори ба омма дастраси «Бештар социализм, бештар демократия, бештар маданият» ифода ёфтааст. Чунин тавҷеҳро маҳз В. И. Ленин кор карда баромадааст ва ба партия, мамлакат пешниҳод кардааст. Маҳз ӯ вазифа гузошт, ки «аз мамлакати ғайримаданӣ ва ваҳшии капиталистӣ мамлакати мадании коммунистӣ созем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, с. 157). Ҳоло, ки партияи мо дар пеши назари одамони советӣ ва мардуми тамоми ҷаҳон мақсади таҷдиди аҳамияти бузурги сарватҳои социалистӣ, худи моҳияти социализм, аз чанги бюрократизм ва ҳар гуна чизҳои ғайриинсонӣ тоза кардани бинои буньёдшудаи социализмро ба миён гузоштааст, фаҳмиши ленинии социализм чун ҷамъияте, ки дар он ягонагии маданият ва демократия таҷассум меёбад, аҳамияти махсусан калон пайдо менамояд. Ҳамаи мо бояд равшан дарк кунем, ки ҳарчанд бо сабабҳои дохилӣ ва берунӣ принципҳои ленинии социализмро ҳанӯз пурра татбиқ карда натавониста бошем ҳам, комьёбиҳои тараққии маданият ва демократия чун зуҳуроти моҳияти социализм, аз ҷумла барои оммаи васеи меҳнаткашон, барои интеллигенцияи мамлакатҳои капиталистӣ аломатҳои бештар ҷолиби диққати социализм буданд ва мебошанд. Ҳанӯз дар соли 1923 В. И. Ленин, ба оқибатҳои ҷанги гражданӣ ва интервенцияи ҳарбӣ нигоҳ накарда, асос дошт қайд намояд, ки «дар ҳеҷ ҷо оммаҳои халқ дар мамлакати мо будагӣ барин ба маданияти ҳақиқӣ ин қадар ҳавасманд нестанд: дар ҳеҷ ҷо масъалаҳои ин маданият дар мамлакати мо будагӣ барин ин қадар чуқур ва ин қадар собитқадамона гузошта намешаванд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, с. 488).

Фаҳмиши ленинии маданияти социалистӣ чун аломати муҳими социализм бевосита аз фаҳмиши марксистии моҳияти маданият чун мафҳуми умумитаърихӣ ва дар айни ҳол таърихан конкретӣ бармеояд. Дар адабиёти томарксистӣ мафҳуми маданият чун қоида ё аз мафҳуми абстрактии ҷамъият назар ба табиат, ё ба маънии танги он — аз ҳаёти маънавии ҷамъият иборат буд. Баъди аз тарафи К. Маркс ошкор карда шудани моҳияти ҷамъият чун маҳсули муносибатҳои байниҳамдигарии одамон, чун маҷмӯи муносибатҳои ҷамъиятӣ мафҳуми маданият ва проблемаи маданият маънии аввалаи худро гум карданд. Дар айни замон тасаввурот дар бораи маданият танҳо чун ҳаёти маънавии ҷамъият ва ҳатто чун процесси интишори донишу савод васеъ паҳн шуд, ки барои ташаккул ёфтани коркуни истеҳсолоти ҷамъияти капиталистӣ зарур буд ва ӯ ба техникае, ки ба татбиқи донишҳои илмӣ асос ёфтааст, хизмат мерасонд. Ғалабаи революцияи социалистӣ дар Россия, ки ак-

сарияти мутлақи аҳолиаш бесавод буд, вазифаи баланд бардоштани саводи аҳолиро амалан муҳим ва таърихан зарур гардонд. Революцияи социалистӣ маҷбур буд, ки кори иҷронакардаи революцияи буржуазию демократӣ ва капитализмро дар Россия анҷом диҳад.

Бар хилофи фаҳмиши бағоят маҳдуду яктарафаи маданият чун маълумот, ташаккули илм чун таъсисоти иҷтимоӣ, инкишофи кино, театр, ки бешубҳа нишондиҳандаи дараҷаи маданияти ҷамъият мебошанд, В. И. Ленин маданиятро ба маънии васеъ, ҳаматарафа, чун аз худ кардани ҳамаи комьёбиҳои таърихи пешина мефаҳмид: «Фақат дар сурате коммунист шудан мумкин аст, ки кас зеҳни худро бо дониши ҳамаи он сарватҳое, ки инсоният ҳосил кардааст, бой кунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, с. 297).

Ба ақидаи Ленин моҳияти маданият танҳо бо ҳаёти маънавӣ маҳдуд намешавад, вай ҳам такомулоти қувваҳои истеҳсолкунанда, ҳам маҳорати хоҷагидорӣ, ҳам ҳаёти сиёсиро дар бар мегирад ва ҷиҳати асосии он маҳорат ва имконияти оммаҳои халқ барои тамоми ҷамъиятро идора кардани худи онҳо мебошад. Аз ин рӯ, вай дар бораи «маданияти иқтисодӣ», «дараҷаи мадании иқтисодӣ», «маданияти сиёсӣ», дар бораи вазифаҳои маданӣ чун вазифаҳои аз худ намудан, «ҳазм кардани» «табаддулоти дар ҷаҳон бузургтарини сиёсӣ» сухан ронда буд. Ленин ба амал баровардани тадбирҳои баланд бардоштани дараҷаи мадании омма, барпо намудани маданияти социалистиро шарти ҳатмӣ, зарурӣ ва нахустини иҷрои вазифаҳои иқтисодӣ ва сиёсӣ мешуморид. Барои ӯ проблемаҳои алоҳидаю аз ҳам ҷудои иқтисодиёт ва маданият вуҷуд надошт. Вай дар кори баланд бардоштани дараҷаи маърифат ва маданияти оммаи аҳолӣ чун шарти муҳимтарини зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат меъёри асосии прогресси ҷамъиятро медид.

Дар мо ҳоло ҳам бисьёр одамон кооперацияро чун корхонаи соф хоҷагӣ мешуморанд. Аммо В. И. Ленин ба он чӣ хел баҳо медод? Вай дар нутқаш дар маҷлиси вакилони кооперативи марказии коргарии Москва 26 ноябри соли 1918 беш аз чор соли то навиштани мақолаи машҳураш «Дар бораи кооперация» гуфта буд: «Кооперация калонтарин мероси маданиест, ки қадри онро донистан ва аз он истифода кардан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 28, саҳ. 205). Баъдтар дар мақолаи «Дар бораи кооперация» ба қатори ду вазифаи асосӣ, ки «як давраро ташкил мекунанд», вазифаи аз нав сохтани аппарати моро, ки «он ба ҳеҷ чиз кор намеояд» ва вазифаи «дар байни деҳқонон кори маданӣ бурданро» дохил менамуд. Бубинед, ки В. И. Ленин кори мадании байни деҳқононро чи тавр ғайримуқаррарӣ, ба тарзи нав, ғайристандартӣ мефаҳмид: «...Ин кори маданӣ дар байни деҳқонон бурда мешудагӣ бошад, ҳамчун мақсади иқтисодӣ маҳз кооперативониданро дар назар дорад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 501). Бори дигар фикри Ленин, диалектикаи иқтисодиёт ва маданиятро дарк кардани ӯро мулоҳиза мефармоем. Вай кооперативониро чун роҳе медонист, ки он ба сӯи социализм мебурд. «Ба шарти кооперативонии пурра, — навишта буд вай, — мо аллакай бо ҳар ду поямон дар заминаи социализм маҳкам меистодем» (Дар ҳамон ҷо). Агар ба ҳисоб гирем, ки кооперация моҳиятан ташкилоти демократист, пас дар он маданият, демократия, иқтисодиёт, социализм узван бо ҳам алоқаманд гардидаанд.

В. И. Ленин таносуби маданият ва сиёсатро низ ҳақиқатан навоварона, комилан диалектикӣ мефаҳмид. Ба системаи буржуазии давлатӣ, ки мақсади он ба сиёсат роҳ надодани оммаҳо мебошад, тамоюли ҳарҷониба маҳдуд кардани дараҷаи маданияти онҳо хос аст. Зеро оммаҳо ҳар қадар камтар маълумотнок ва маданиятнок бошанд, сиёсати зулму пахшкунии онҳоро гузарондани буржуазия ҳамон қадар осонтар мешавад. В. И. Ленин борҳо қайд карда буд, ки одами бесавод аз сиёсат дур аст. Муқаррар гардидани диктатураи пролетариат, заминаҳои демокра-

тияи социалистӣ ба процесси идоракунии мамлакат ҷалб намудани оммаҳои васеи меҳнаткашон ва барпо кардани на аппарати бюрократии идоракунӣ, балки аппарати наву демократии идоракунии давлатиро ба сифати яке аз вазифаҳои муҳимтарини сиёсӣ ба миён гузошт. Аммо, қайд карда буд В. И. Ленин, «то ҳол мо ба он муваффақ нашудаем, ки оммаҳои меҳнаткаш дар кори идораи давлат иштирок карда тавонанд, — ғайр аз қонун боз савияи маданӣ ҳаст, ки онро ба ҳеҷ кадом қонун тобеъ кунондан мумкин нест. Ин савияи пасти маданӣ коре мекунад, ки Советҳо аз рӯи программаи худ органҳои ба воситаи меҳнаткашон идоракунанда бошанд ҳам, дар ҳақиқат органҳои идоракуние ҳастанд барои меҳнаткашон, аммо на ба воситаи оммаҳои меҳнаткаш, балки ба воситаи табақаи пешқадами пролетариат» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 188). Дар ин ҷо моҳияти фаҳмиши ленинии диалектикаи маданият ва демократия хеле хуб ифода ёфтааст.

Оё ин фикри ленинӣ дар бораи маданият кӯҳна нашудааст? Оё дар бораи ин ҳозир сухан рондан лозим аст? Муваффақиятҳои мо дар соҳаи маориф бешубҳаанд, вале онҳо проблемаи маданиятро оё аз байн бардошта метавонанд? Мутаассифона, не. Мехоҳам хотиррасон намоям, ки В. И. Ленин саводнокӣ, маълумот ва маданиятро ҳеҷ гоҳ айниятдор намешуморид.

Фаҳмиши ленинии ягонагии маданият ва демократия, ки дар асоси таҷрибаи таърихии солҳои нахустини Ҳокимияти Советӣ ба вуҷуд омадааст, моҳиятан самтҳои асосии тараққиёти ҳаёти иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавии ҷамъияти буньёдшудаистодаи социалистиро нишон медод. Мутаассифона, он пурра татбиқ карда нашуд. Зиёда аз ин вайрон кардани принципҳои демократияи социалистӣ дар шароити шахспарастӣ ба процесси тараққиёти маданиии мамлакатамон зарар расонд. Ҳоло, дар шароити бозсозӣ концепцияи ленинии маданият ва махсусан фаҳмиши ленинии ягонагии маданият ва демократия маънию аҳамияти махсус пайдо мекунад. Демократиконии ҳамаи тарафҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ ҳоло чун фишанги асосии бозсозӣ шуморида мешавад. Роҳи сӯи симои нави социализм ба воситаи демократиконӣ мегузарад, ки ба амал баровардани он маданияти демократизми социалистиро тақозо менамояд. «... Демократия бидуни маданият вуҷуд дошта наметавонад... Ягон социализм бидуни маданият, берун аз маданият вуҷуд нахоҳад дошт», — қайд намуд М. С. Горбачёв дар Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС.

Яке аз қисмҳои муҳимтарини таркибии концепцияи ленинии маданият тадқиқи диалектикаи ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалии маданият мебошад. В. И. Ленин ба муқобили шиори «маданияти миллӣ» ё «автономияи миллӣ-маданӣ» баромада, дар «ҳар сурат хоҳ сухан дар бораи маданияти русӣ, украинӣ, яҳудӣ, лаҳистонӣ, гурҷӣ ё хоҳ дар бораи ҳар кадом маданияти дигар равад», онро фиреби клерикалӣ, буржуазӣ, миллатчигӣ номида буд. «Мо ба маданияти миллӣ, ки яке аз шиорҳои миллатчигии буржуазӣ мебошад, муқобил ҳастем. **Мо тарафдори маданияти интернационалии пролетариати то охир демократӣ ва социалистӣ мебошем»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 104). Ба Ленин дар мавқеи ӯ дар бораи шиори «маданияти миллӣ» се чиз хос аст. Аввалан, ӯ зид не, балки тарафдори инкишофи маданияти ҳақиқатан миллӣ буд. Аммо вай на тарафдори маданияти буржуазӣ буд, ки он ба парокандагӣ ва маҳдудии миллӣ, ба зулми миллӣ ва имтиёзи як миллат оварда мерасонд, балки тарафдори маданияти миллии дорои мазмуни доимии демократӣ ва социалистӣ буд, ки он характери интернационалӣ пайдо мекард. В. И. Ленин коммунистонро даъват мекард, ки «на фақат фикри миллати худро кунанд, балки манфиатҳои ҳама, озодӣ ва баробарҳуқуқии умумии онҳоро аз миллати худ авлотар гузоранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 22, саҳ. 378).

Дуюм, диалектикаи ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ ба ақидаи Ленин аз ҷустуҷӯи муқаррарии ҷиҳатҳои умумӣ ва гуногуни маданиятҳои миллӣ иборат нест. Диалектикаи ҳақиқӣ ин ҷо дар бобати ба ҷиҳатҳои интернационалӣ табдил ёфтани ҷиҳатҳои миллӣ зоҳир мегардад. Ба амал баровардани роҳи партия дар кори баробар кардани дараҷаи тараққиёти иқтисодӣ ва маданни ҳамаи халқҳои мамлакатамон боиси ташаккул ёфтани маданияти сермиллати социалистӣ гардид, ки дар миқьёси байналхалқӣ эътироф шудааст ва чунон ки дар Программаи КПСС қайд карда мешавад, он комьёбии таърихии сохти мо мебошад.

Ва ниҳоят, сеюм, ба фикри Ленин, ташаккули маданияти социализм бевосита бо инкишофи демократия алоқаманд буда, дар мамлакати сермиллат ин процесс ҳатман таносуби миллӣ ва интернационалиро дар бар мегирад. Проблемаи маданият, ки ба назар маҳдуд менамояд, дар ҳақиқат то ба дараҷаи проблемаи демократия, демократияи аввал аксарияти аҳолӣ ва сипас демократияи ҳамаи аъзоёни ҷамъияти социалистӣ васеъ мегардад. Инкишофи демократия шарти инкишофи ҳам маданияти миллӣ, ҳам маданияти интернационалӣ мебошад. В. И. Ленин кафолати маданияти ҳақиқиро дар озодии пурра ва баробарҳуқуқии пурраи меҳнаткашони ҳамаи миллатҳо медид.

Мутаассифона, ҳоло низ усули оддии арифметикии баҳодиҳӣ ба дараҷаи маданияти мамлакат, республика, ноҳия амал мекунад, ки баъди вафоти Ленин ва аз кори роҳбарӣ ба маданият дур карда шудани А. В. Луначарский паҳн шуда буд ва он дар рақамҳои афзоиши клубҳо, кинотеатрҳо, театрҳо, китобхонаҳо ифода меёбад. Дар таҳлили маданият чизи асосӣ аз мадди назар дур карда мешавад. Охир клуби бе одам, китобхонаи бе хонанда, театри бе тамошобин ин ҳанӯз маданият нест, балки фақат имконият ва шароит барои ташаккули маданият мебошад. Маданият дар он ҷое оғоз меёбад, ки комьёбиҳои илм, санъат, идеяҳои маънавию ҳуқуқӣ, сиёсӣ ва фалсафавӣ на фақат дастраси одам мегарданд, балки чунон ки К. Маркс навишта буд, «фардияти эҷодкори озод»-ро ташаккул медиҳанд. Дар ҷое, ки аз худ намудани идеяҳо танҳо аз ноил шудан, нигоҳ доштан ва додани ахборот иборат мешавад, он ҷо фарқи байни қавлу амал, байни таълиму тарбия, илму маданият, санъату маданият амиқ мегардад. Суботкорона ривоҷ додани идеологияи шахспарастӣ дараҷаи маданияти мамлакатамон, одами советиро баланд не, балки баръакс хеле паст кард. Масалан, дар натиҷаи фишор овардани ақидаҳои авторитарӣ, аз ҷумла, генетика ва кибернетикаро чун назарияҳои буржуазӣ тавсиф кардани баъзе файласуфон маданияти фалсафавии олимонро хеле беқурб гардонд. Маданият дорои асосҳои эҷодӣ, буньёдкорӣ буда, ҳамчун асос ва омили навсозии ҷамъият хизмат мекунад.

«Маданияти маънавӣ, — қайд кард М. С. Горбачёв, — на фақат зевари ҷамъият, балки соҳаи таъмини фаъолияти он, нерӯи интеллектуалию маданни ҷамъият аст. Маданияти маънавӣ як навъи ҷавҳари пойдории иҷтимоии ҷамъият ва суръатафзои он аст».

Диалектикаи ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар концепцияи ленинии маданият бо ҳолат ва пешомадҳои инкишофи маданияти миллату халқиятҳои танҳо мамлакати мо ва тамоюли таъсири ҳамдигарӣ ва ғанӣ гардондани ҳамдигар маҳдуд намешавад. В. И. Ленин дар асарҳояш борҳо ба проблемаи маданият умуман дар ҷаҳон дахл кардааст. Мавзӯи «Маданият ва ҷанг» боиси андешаҳои амиқи назариявии ӯ гардида буд. Вай ба нуктаи назари ҷоҳилонае, ки мувофиқи он ҷанг гӯё ҳамлаи оддӣ буда, оромиро халалдор мекарда бошад, қатъиян муқобил мебаромад. Ҷанг ҳамеша хароб кардани қувваҳои истеҳсолкунанда, хароб кардани маданият буд, ҷанги империалистӣ бошад, қайд карда буд Ленин, боиси «пурра қатъшавии комьёбиҳои тамаддун ва маданияти навтарин» хоҳад гардид. В. И. Ленин пешомадҳои инкишофи минбаъ

даи маданияти ҷаҳониро бо ғалабаи революцияи социалистӣ алоқаманд менамуд. Вай аввалин шуда нишон дод, ки ҷанг боиси «хароб шудани худи шароити мавҷудияти ҷамъияти инсонӣ мегардад».

Ҳоло мазмуну маънӣ ва аҳамияти ин пешбинии лениниро шуморан торафт зиёдтари одамон дар ҷаҳон дарк менамоянд. Бори нахуст дар таърихи башарият хавфи тамоман худмаҳвкунӣ ба амал омадааст. Партияи мо ба он концепцияи нави сиёсати хориҷиро муқобил гузошт, ки онро съезди XXVII КПСС кор карда баромадааст. Моҳияти онро идеяе ифода менамояд, ки мувофиқи он ба зиддиятҳои амиқи ҷаҳони имрӯза ва тафовутҳои куллии давлатҳо нигоҳ накарда, ин ҷаҳон бо ҳам вобастаю алоқаманд ва ба андозаи муайян том мебошад. Капитализми замони ҳозира, қайд кард М. С. Горбачёв, дар сари роҳи қатъии интихоб меистад: ё корро то ба таркиш оид кунад, ё қонунҳои ҷаҳони баҳамалоқаманду томро, ки баробарии манфиатҳоро дар асоси баробарҳуқуқӣ талаб мекунад, ба эътибор гирад.

Дар марҳалаи ҳозираи дигаргуниҳои куллии тараққиёти умуман ҷаҳон чунин фикр торафт равшантар эътироф карда мешавад: бар хилофи даврaҳои гузашта, ки зиддияти маданиятҳо дар мадди аввал меистод ва он дар мухолифгузории маданиятҳои Ғарбу Шарқ, Европаю Осиё, Шимолу Ҷануб инъикос меёфт, ҳоло ҷаҳон ба проблемаи баҳамвобастагӣ ва баҳамалоқамандии маданиятҳои халқҳо, миллатҳо, ноҳияҳои гуногун дучор шудааст. Ягон миллат комьёбиҳои маданияти дигар миллатҳо, дигар ноҳияҳоро аз худ накарда, маданияти худро инкишоф дода наметавонад. Проблемаи нигоҳ доштан ва минбаъда инкишоф додани маданияти ҷаҳонӣ мисли проблемаи бақои аҳли башар, муносибатҳои ҷамъият ва табиат, мисли проблемаи истифодаи комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ чунин характери умумӣ пайдо кардааст.

Мустаҳкам намудани ҷаҳони зиддиятнок, баҳамалоқаманду том бидуни пурзӯр ва қавӣ гардондани мубодилаи мадании халқҳо имконнопазир аст. КПСС дар бораи ғайриқонунӣ будани чунин ақидае хулосаи ҷасурона баровард, ки гӯё тағьиротҳои прогрессивии дар ҷаҳон баамалоянда танҳо ба туфайли социализм бошад. Танҳо бо ҷидду ҷаҳди якҷояи ҳамаи халқҳо маданияти ҷаҳониро чун таркиби диалектикии комьёбиҳои мадании ҳамаи миллатҳо, ҳамаи халқҳо, ҳамаи мамлакатҳои ҷаҳон нигоҳ доштану афзун гардондан ва инкишофи минбаъдаи онро таъмин кардан мумкин аст.

# ТАЪСИРИ МУТАҚОБИЛАИ ҶАМЪИЯТ ВА ТАБИАТ

**Қ. РАСУЛОВ,**
*номзади илми фалсафа*

ВАЗИФАҲОИ муҳим ва пешомадҳои ҳаракати минбаъдаи социализм, ки Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС муайян намуд, концепцияи тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат, ки съезди XXVII партия инкишоф дод, тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советиро фаро мегиранд.

Дар ҳуҷҷатҳои қабулкардаи съезд масъалаҳои муносибатҳои мутақобилаи ҷамъият, инсон ва табиат, такмилу инкишофи ин муносибатҳо, фароҳам овардани шароити мусоиди табиӣ барои наслҳои ҳозира ва оянда, дар асоси тезонидани прогресси илму техника бомуваффақият иҷро намудани вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ мақоми муҳим доранд.

Аммо, бо вуҷуди ҷидду ҷаҳди зиёд, дар амалияи истифодаи табиат алҳол ба ҷаҳиши сифатӣ муваффақ нагардидаем. Дар баробари андешидани як қатор тадбирҳои ташкилӣ зарур аст, ки масъалаҳои умуминазариявӣ ва методологии таъсири мутақобилаи ҷамъият ва табиат минбаъд ҳам таҳқиқ шаванд.

Характери тағьироти куллӣ доштани тараққиёти мамлакатамон бо зарурати навсозии куллии тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ, иҷрои вазифаи узван пайвастани системаи социалистии хоҷагидорӣ бо комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ, ба роҳи интенсификация гузаштани хоҷагии халқ марбут аст.

Бозсозии механизми хоҷагӣ, демократикунонии минбаъдаи тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ муносибатҳои наву ғайрианъанавӣ, тафаккури нави сиёсиро, ки бояд масъулияти калони ҳамаи звеноҳои ҷамъиятро барои муносибати дилсӯзона ба табиат дар бар гирад, тақозо доранд. Зуҳуроти карахтӣ дар иқтисодиёт аз бисьёр ҷиҳат боиси баҳои даркорӣ нададан ба муҳофизати муҳити зист гардид, ки дар натиҷаи ин даҳолати ҳаматарафа ба табиат ба андозаи калон аз назорати ҷамъият берун монд. Муҳофизати муҳити зист, истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиат, барои одамон фароҳам овардани шароити мусоиди ҳаёту меҳнат, сифатан беҳтар гардондани вазъияти экологӣ яке аз муҳимтарин самтҳои бозсозии революционӣ мегарданд.

Пешомади тараққиёти ҷамъияти советӣ бо тезонидани прогресси илму техника алоқаманд аст, ки ин ба экология рӯ овардани тамоми соҳаҳои ҳаётамонро тақозо мекунад. Ин дар назди илм вазифаи пешниҳод намудани идеяҳои принципиан навро мегузорад ва аз ташкилотҳои лоиҳакашию конструкторӣ барпо намудани технологияҳои сермаҳсул ва комплексҳои техникии ба саломатии инсон ва табиат безарар, аз соҳаи истеҳсолот ва идоракунӣ бошад, ҳарчи зудтар ҷорӣ кардани онҳоро тақозо менамояд. Роли илм дар мусоид гардондани муносибатҳои мутақобилаи ҷамъият ва табиат ҳам торафт меафзояд. Ба вуҷуд омадани хатари вазъияти экологӣ, ошкор сохтану дарк намудани он ва ҳосил кардани воситаҳои мувофиқ барои муборизаи зидди он — ҳамаи ин бо илм алоқаи зич дорад. Ягон истинод ба ҳадафмандии иқтисодӣ ё техникӣ ва манфиатҳои олии илмӣ зарари маънавию моддии ба ҷамъият ва табиат расондашавандаро ҳақ бароварда наметавонад.

Одам дар процесси таъсири доимии мутақобила бо табиат бо роҳи қатъиян танзим намудан ва муттасил назорат бурдан аз истифодаи муқаррарӣ ба идоракунии он мегузарад. Ин барои гузаштан ба роҳбарии бошууронаю илмӣ ба процессҳои истеҳсолӣ дар алоқаи мутақобилаи онҳо бо табиат замина ба вуҷуд меорад.

Тараққиёти истеҳсолоти ҷамъиятиро аз бисьёр ҷиҳат мавҷудияти ресурсҳои ашьёи хом ва энергетика муайян мекунад. «Прогресси илму техника, — қайд карда шудааст дар Программаи КПСС, — бояд ба хеле **беҳтар истифода шудани сарватҳои табиат, ашьёи хом, масолеҳ, сӯзишворӣ ва энергия дар ҳамаи марҳалаҳо** — аз ҳосил кардан ва ба таври комплексӣ кор карда баромадани ашьёи хом то истеҳсол ва истифодаи маҳсулоти ниҳоӣ нигаронида шавад. Зарур аст, ки суръати камшавии масолеҳу металл ва энергияталабии даромади миллӣ тезонда шавад. Сарфаи ресурсҳо манбаи асосии қонеъ гардондани талаботи рӯзафзуни хоҷагии халқ ба сӯзишворӣ, энергия, ашьёи хом ва масолеҳ мегардад». Вазифаҳои программавии дар назди илм гузошташуда муқаррар намудани шаклҳои нави таъсири мутақобилаи одам ва муҳити атрофро тақозо доранд.

Муваффақияти бозсозии вусъатёбанда аз бисьёр ҷиҳат ба фаъолгардонии омили инсонӣ, тезонидани прогресси илму техника вобаста аст. Ин на фақат қувваҳои истеҳсолкунандаро сифатан тағьир медиҳад, ки бо истифодаи манбаъҳои нави энергия, технология ва системаи идоракунии процессҳои истеҳсолот алоқаманд аст, балки типи нави муносибатро ба муҳити зист низ ташаккул медиҳад. Дар истеҳсолот ҷорӣ намудани компьютеру роботҳо ба барҳам хӯрдани истифодаи меҳнати дастӣ мусоидат мекунад. Талабот ба меҳнати баландихтисос торафт меафзояд. Дар чунин шароит афзун гардондани дониш дар бораи қонунҳои табиат зарур шуда мемонад.

Автоматонии процессҳои технологӣ масъулияти коркунонро барои кори таҷҳизоти мураккаби техникӣ зиёд мекунад. Ба процессҳои саноатӣ табдил ёфтани процессҳои табиӣ дар сурати дарк кардани моҳияти онҳо ва барпо намудани мошин-автоматҳое, ки қодиранд онҳоро идора кунанд, барҳақ вусъат пайдо мекунад. Бехатарии саломатӣ ва ҳатто ҳаёти бисьёр одамони гирду атроф, инчунин ҳолати муҳити зист ба истифодаи оқилонаи ин таҷҳизот вобаста аст. Революцияи илмӣ-техникӣ дар назди ҷамъият як қатор проблемаҳои нави иҷтимоӣ гузошта, қобилияти социализмро дар бобати ба манфиати тамоми инсоният истифода бурдани комьёбиҳои он аз санҷиши таърихӣ мегузаронад.

Асосгузорони коммунизми илмӣ муҳити табиатро, ки ба он инсон таъсири мутақобила дорад, на ҳамчун як ҷузъи зоҳирӣ нисбат ба истеҳсолоти моддӣ, балки ҳамчун қисми пайвасткунанда, ҳамчун соҳаи фаъолияти одамон, ки ба истифода ва дигаргунсозии табиат равона гардидааст, ҳисоб мекарданд. Қ. Маркс навишта буд: «Дар истеҳсолот одамон на фақат бо табиат муносибат менамоянд. Онҳо ба андозаи маъ-

лум барои фаъолияти якҷоя ва мубоднлаи мутақобилаи фаъолияти худ муттаҳид нашуда, маҳсулот истеҳсол карда наметавонанд. Барои истеҳсол кардан одамон ба андозаи муайян бо ҳам робита ва муносибат мекунанд ва танҳо дар доираи ин робита ва муносибатҳои ҷамъиятӣ муносибати онҳо ба табиат мавҷуд аст ва истеҳсолот ҷой дорад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 6, саҳ. 441).

То ба ҳамин қарибиҳо инсон танҳо ғами худро хӯрда, аз хусуси оқибати таъсири рӯзафзунаш ба табиат фикр намекард. Баробари пайдо гардидани воситаҳои нави истеҳсолот бешаҳоро нобуд мекардагӣ шуданд, баробари тараққӣ ёфтани зироат, аз худ намудани сарватҳои табиат одамон бо суръати азим муҳити зистро дигаргун месохтанд. Агар пеш омили асосии тағьирьёбии муҳити зист эволюцияи табиӣ бошад, пас баробари тараққӣ ёфтани ҷамъияти инсонӣ худи инсон чунин омил гардид. Суръати баланди аз худ намудани сарватҳои табиат боиси торафт ифлосшавии муҳити табиат гардид. Ҳозир дар рӯи Замин территорияеро дарьёфт кардан амалан душвор аст, ки дар он оқибатҳои фаъолияти бетартибонаи хоҷагии инсон эҳсос нашавад. Ҳатто дар яхҳои Антарктида унсурони радиоактивии таркишҳои ядроӣ, дар организми пингвинҳои ин ҷо осори ДДТ ошкор шудаанд.

Асоси мувозанати байни ҷамъият ва табиатро танҳо стратегияи оқилонаи рафтори инсон дар табиат ташкил карда метавонад. Академик И. Т. Фролов, аз ҷумла гуфта буд: «Процесси дигаргунсозии муҳити табиат, агар вай бошуурона, бо назардошти қонунҳои табиат, муносибатҳои мураккаби мутақобила дар биогеоценозҳо ва ҳамаи оқибатҳои иловагию ҷудогона ба роҳ монда шавад, агар асоси онро таҳлили ҳаматарафаи илмӣ ташкил диҳад, ки он натиҷаи меҳнати тӯлонию бурдборона, на хаёлоти мубҳам мебошад, — чунин процесси дигаргунсозии муҳити табиат метавонад ва бояд боиси накӯкории инсон дар рӯи Замин шавад». Инсон бояд процессҳои истеҳсолиро ба гардиши табиии моддаҳо ва энергия дар табиат ҳамроҳ намояд. Истеҳсолот бояд бо муҳити табиат узван пайваста шуда, онро ҳарчи бештар маҳфуз дорад.

Давраи ҳозира, нимаи дуюми солҳои ҳаштодум умуман дар таърихи ҷамъияти советӣ ва дар боби таъсири мутақобилаи инсон ва табиат аҳамияти махсус дорад. Дар рафти бозсозии дар мамлакатамон оғозьёфта шаклҳои нави ташкили ҳаёти ҷамъиятӣ ба вуҷуд меоянд, ки онҳо бояд табиати социализм, афзалиятҳои иҷтимоию иқтисодии онро пурратар ошкор созанд. Дигаргунии куллӣ дар иқтисодиёт, сиёсат ва маданият ба нафъи аъзоёни ҷамъият, пурратар қонеъ гардонидани талаботу эҳтиёҷоти онҳо ба амал бароварда мешавад. Ҳолати муҳити зист, истифодаи ресурсҳои табиат, сиёсати ғаразноку кӯтоҳандешонаи баъзе вазорату идораҳо, корхонаҳо ва роҳбарони онҳо зери тозиёнаи танқид гирифта мешавад. Вале барои беҳтар гардондани ҳолати экологӣ як худи танқид кам аст ва фақат бо он зуҳуроти карахтиро бартараф кардан мумкин нест. Вақти он расидааст, ки тафаккури мутараққии экологӣ дошта, барои ташкили корҳои мушаххаси ҳифзи табиат қобил бошем.

Дар бозсозии мамлакат процесси демократиконӣ мақоми муҳим дорад. «Моҳияти бозсозӣ, — қайд кард М. С. Горбачёв,— маҳз аз он иборат аст, ки вай социализм ва демократияро ба ҳам пайваста, концепцияи ленинии сохтмони социалистиро аз ҷиҳати назариявӣ ва амалӣ пурра барқарор менамояд. Амиқии он, рӯҳи ҳақиқатан революционӣ ва характери ҳамаро фарогирандаи он маҳз аз ҳамин ҷост». Бо демократиконӣ ҳам бозсозии куллии механизми хоҷагӣ ва ҳам такомулоти муносибатҳои истеҳсолӣ марбутанд. Ҳозир бояд манфиатҳои шахс, коллектив ва ҷамъият ба ҳам пурратар мувофиқат намуда, ҳисси хӯҷаин ва дӯстдори Ватани худ мустаҳкам гардад. Ба таҳлили рафти ҳозираи тараққиёти ҷамъиятамон такья намуда, зарурати барҳам задани тамо-

ми зуҳуроти ба табиати социализм бегонаро ба назар гирифтан лозим аст.

Ислоҳоти куллии иқтисодӣ бисьёр проблемаҳо, аз ҷумла проблемаи экологиро ба миён гузошт, ки онҳо омӯзиш ва ҳалли худро интизоранд. Аз худ намудани усулҳои нави планкашӣ, худмаблағтаъминкунӣ, худидоракунӣ, додани ҳаққи меҳнат оғоз ёфт. Ҳамаи ин ҳам ба принципҳои идоракунию хоҷагидорӣ ва ҳам ба ташкили тамоми системаи «ҷамъият-табиат» тағьироти куллӣ медарорад. Акнун барои ҳалли проблемаҳои экологӣ корхонаҳои ҷудогона бояд пеш аз ҳама ба қувваи худ, ба ҷустуҷӯи роҳҳои пурсамари ҳалли масъалаҳои хоҷагӣ умед баста, комьёбиҳои прогресси илму техникаро васеътар ҷорӣ карда, савияи донишу ихтисос ва салоҳияти кадрҳоро баланд бардошта, ташаббуси меҳнаткашонро дастгирӣ намоянд. Аммо, ҳозир ки амал бояд кард ва ба камтарин ақибнишинӣ аз талаботи экологӣ роҳ набояд дод, коркунон бисьёр вақт мисли пештара рафтор карда, мекӯшанд истифодаи оқилонаи табиатро ба муносибати маҳдуди идоравӣ иваз кунанд.

Проблемаҳои экологӣ тадриҷан пайдо мешаванду вале баъзан фавран таъсир мерасонанд. Чунончи, мо шоҳиди проблемаи нобудшавии баҳри Арал мебошем. Нависандаи номии советӣ С. Залыгин ба вазъияти бавуҷудомада чунин баҳо медиҳад: «Моро лозим аст, ки аз хусуси миқьёси азими чунин фалокат, амсоли фалокати Чернобыль, мулоҳиза намоем. Вале вай дар мо фалокати ягона нест. Чернобыль ба як бор таркид ва ин ҳолат, ин ҳодиса диққати ҷиддӣ ва изтиробангезро ба худ ҷалб намуд. Вале агар ба тақдири республикаи том (ҳатто як халқи том — қароқалпоқ) назар кунем, пас ботлоқзоршавӣ ва шӯршавии заминҳои он ҷо мумкин аст назар ба фалокати станцияи электрии атомии Чернобыль якчанд маротиба зиёдтар зарар оварад».

Дар давоми бист солн охир сатҳи оби баҳр 13 метр паст ва ҳаҷми об зиёда аз нисф кам шуд. Ҷараёни хушкшавӣ давом дорад. Ин натиҷаи таъсири калонтарину ҳалокатовари инсон ба табиат аст. Ҳозир тамоми ноҳия дар ҳолати мураккабтарин, метавон гуфт, хатарноктарини экологӣ мебошад: иқлим хушку хеле тағьирьёбанда мегардад, замин тамоман шӯр шуда, пурра аз ҳосил мондааст, сифати оби барои обьёрӣ ва эҳтиёҷоти маишӣ истифодашаванда хеле бад мешавад. Проблемаи хушкшавии соҳили Арал аз проблемаи ноҳиявӣ ба проблемаи миқьёсан калон табдил меёбад, масалан, оқибати ин процесс ба республикаҳои Осиёи Миёна беш аз пеш таъсир мерасонад. Масоҳати биёбони регзору шӯразор аз ҳисоби хушк шудани соҳилҳои Арал аллакай 2 миллиону 600 ҳазор гектар, дар сурати пурра хушкидани баҳр беш аз 6 миллион гектарро ташкил медиҳад. Ин боиси вайроншавии тамоми системаи экологӣ, дар сурати наандешидани тадбирҳои таъҷилӣ бошад, боиси фалокати экологӣ мегардад.

Дар даҳсолаҳои охир проблемаҳои истифода ва тозагии обҳои табиӣ аҳамияти калон пайдо карданд. То солҳои наздик ҳангоми ҳалли масъалаҳои ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда ресурсҳои об ба ҳисоб гирифта намешаванд. Душворӣ вақте пайдо шуд, ки барои корҳои серхароҷоти оид ба мелиорация ҳиссаи торафт бештари даромади миллӣ сарф мешуд. Ғайр аз ин дар сурати дараҷаи ҳозираи тараққиёти техника ва технология таъсиррасонӣ ба табиат бисьёр вақт боиси оқибатҳои ислоҳнопазири манфӣ мегардад. Барои ҳамин баъзе қарорҳои пеш қабулгардида бекор карда мешаванд. Қарор дар бораи манъи корҳои ба Осиёи Миёна овардани як қисми оби дарьёҳои шимол ва Сибирь мисоли равшани ин аст. Дар бобати иҷрои вазифаҳои таъмини об муносибатҳои нав муқаррар карда шудаанд, ки асоси онҳоро ҷорӣ намудани технологияҳои пешқадами сарфакунандаи об ва даст кашидан аз истифодаи экстенсивии он ташкил медиҳад. Моҳи январи соли 1988 қарори ҚМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи чораҳои аввалиндараҷаи беҳтар истифода бурдани ресурсҳои об дар мамлакат» қабул

гардид. Дар он қайд карда мешавад, ки яке аз роҳҳои асосии тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ истифодаи оқилонаи об дар хоҷагии халқ мебошад, ки ба он ҳам прогресси қувваҳои истеҳсолкунанда ва ҳам минбаъд беҳтар гардидани шароити зиндагии одамон вобаста аст.

Таъсири мутақобилаи ҷамъият ва табиат дар шароити Тоҷикистон бо самтҳои зерин ҷараён меёбад: станцияҳои электрии обӣ, корхонаҳои саноатӣ, комплексҳои калони чорвопарварӣ сохта мешаванд; заминҳои лалмӣ аз худ карда, корҳои мелиоративию агрохимиявӣ гузаронда, маҳалҳои мавҷудаи аҳолинишин калон ва маҳалҳои нав бунёд мешаванд. Ҳамаи ин ба муҳити зист таъсир мерасонад ва боисрор талаб мекунад, ки оиди муҳофизати он тадбирҳои амалӣ андешида шаванд.

Барои тасаввур кардани аҳамияти проблемаи муҳофизати муҳити зист ва истифодаи сарфакоронаи ресурсҳои табиат дар Тоҷикистон чунин маълумотҳоро меорем. Дар республика ҳамагӣ 7 фоизи территория ба водӣ рост меояд, 93 фоизи боқимондаашро кӯҳҳо ташкил менамоянд. Ҳозир қариб тамоми масоҳати водиҳо барои ҷойгир кардани корхонаҳои саноатӣ, муассисаҳои иҷтимоӣ-маданӣ, кишти зироатҳо, маскун намудани мардум истифода бурда мешавад. Дар бисьёр шаҳру посёлкаҳо захираҳои территорияҳои холӣ амалан ба итмом расидаанд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон минбаъда тараққӣ меёбад. Сохтмони заводи алюминии Тоҷикистон анҷом дода, дар иттиҳодияи «Тоҷикхимпром» иқтидорҳои нав ба кор андохта мешаванд. Пешбинӣ шудааст, ки агрегатҳои нахустини станцияҳои электрии обии Роғун ва Помир ба кор андохта, сохтмони ГЭС-и Сангтӯда давом дода шавад.

Солҳои панҷоҳум ва ҳатто солҳои шастум дудкашҳои баланди заводу фабрикаҳоро бо ифтихор аломати прогресс ва тамаддун мепазироуфтем. Ҳоло муҳити зистро ифлос кардани ғубори саноат проблемаи ҷиддии иҷтимоие гардидааст, ки диққати ҷиддитарин ва андешидани тадбирҳои таъхирнопазирро тақозо дорад.

Масалан, вусъати истеҳсоли цемент, ки барои тараққиёти индустрияи ҳозиразамон зарур аст, боиси дар ҳаво паҳну ғун шудани миқдори зиёди чанг мегардад. Дар натиҷаи ин наботот нобуд шуда, барои ҳайвонот шароити номусоид ба вуҷуд меояд. Чанги цемент ғайр аз ин оқибатҳои нохуши экологӣ барои саломатии одамони дар истеҳсолот коркунанда ва маҳалҳои наздики аҳолинишин хатари ҷиддӣ дорад. Пойтахти республика — Душанбе, ки дар он заводи цемент бе назардошти тадбирҳои аз партовҳои зарарнок эмин доштани муҳити зист сохта шуда буд, ба чунин ҳолат гирифтор шуд. Инак, дар хабари Комитети давлатии СССР оид ба статистика дар бораи ҷамъбасти иҷрои плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии СССР дар соли 1987 қайд шудааст, ки вазъияти муҳофизати муҳити ҳаво дар як қатор шаҳрҳои дорои вазъияти пуршиддати экологии мамлакат, аз ҷумла дар Ҷамбул, Душанбе, Могилёв, Тольятти амалан беҳ намегардад.

Ҳангоми муқаррар намудани қоидаҳои муҳофизати минбаъдаи табиат нуқтаҳои асосии зеринро ба ҳисоб гирифтан зарур аст. Якум, дар шаҳрҳо меъёри ифлосшавии ҳаворо муайян намуда, системаи назоратро ба он барпо кардан даркор аст. Дуюм, меъёри ҳаддан ҷоизи концентрацияю партовро аз манбаъҳои аз ҷиҳати экологӣ хатарноки ифлосшавии табиат муқаррар кардан зарур аст. Дар асоси технологияҳои дар ҷаҳон маълум барои ҳар кадом корхонаи саноатӣ меъёрҳои ниҳоӣ муқаррар намудан лозим аст. Азбаски ягон орган ва муассисаи тадқиқотӣ вазъияти экологиро дар ҳар объекти алоҳида таҳлил карда наметавонад, ба он бояд муваффақ шуд, ки худи корхонаҳо ба Комитети давлатии оид ба муҳофизати табиат паспортҳои табиатҳифзкунии истеҳсолоташонро пешниҳод намоянд.

Таҳлили вазъияти экологӣ дар Тоҷикистон нишон медиҳад, ки ташкили кор дар ин бобат ба талаботи ҳозираи муҳофизати табиат ва ис-

тифодаи оқилонаи он мувофиқ нест. Концепцияи комплексии истифодаи дурусти территорияро кор карда баромадан зарур аст. Ин, дар навбати худ, зарурати таҳқиқи проблемаҳои демографӣ ва иҷтимоӣ, аз нав ҷойгиронии аҳолӣ ва ҳифзи экологии он, оқилона ҷойгир кардани қувваҳои истеҳсолкунанда, идоракунии босалоҳияти иқтисодиёт, тайёр намудани кадрҳои соҳибихтисосро ба миён меорад.

Вазорату идораҳои республикавӣ, ташкилотҳои илмии АИ РСС Тоҷикистон, ҷамъияти муҳофизати табиат ва як қатор ташкилотҳои маҳаллӣ вазъияти бавуҷудомадаи экологиро ба назар гирифта, бо иштироки Институти марказии тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашии оид ба шаҳрсозии Москва қоидаҳои асосии схемаи комплексии муҳофизати табиати РСС Тоҷикистонро тартиб доданд. Схемаи комплексӣ ҳамон ҳуҷҷатест, ки стратегияи муҳофизати табиати республикаро мувофиқи суръат ва миқьёси пешгӯишавандаи тараққиёти экологию иҷтимоӣ муайян мекунад. Пеш аз планкашӣ тамоми самтҳои тараққиёти территориявӣ бояд дар асоси ҳамин ҳуҷҷат муайян карда шаванд. Дар республика ҳашт минтақаи экологию хоҷагӣ муайян гардидааст. Инҳо минтақаҳои Ҳисор, Ғарм, Қӯрғонтеппа, Кӯлоб, Шимоли Тоҷикистон, Зарафшон, Ғарби Помир ва Шарқи Помир мебошанд. Дар ҳар кадоми онҳо соҳаҳои бадкунандаи вазъияти экологӣ ҷудо карда шудаанд.

Қоидаҳои асосии схемаи комплексии муҳофизати табиат дар корхонаҳои саноатӣ ҷорӣ намудани процессҳои технологии кампартову бепартов, барои тоза кардани оби ҷорӣ ва партовҳо сохтани иншооти инженерӣ, гузаштан ба усулҳои биологии муҳофизати наботот, берун аз ҳудуди минтақаҳои истиқоматӣ ва ҳатто шаҳр баровардани корхонаҳое, ки муҳити зистро ифлос мекунанд, ҳарҷониба истифода бурдани партовҳои истеҳсолӣ ва амсоли онҳоро низ пешбинӣ менамояд.

Вазъияти ҳозираи экологӣ аз роҳбарони республика, вилоятҳо ва районҳо талаб мекунад, ки ресурсҳои табиат ва хусусиятҳои хоси табиии территорияашонро хуб донанд. Дар маҳалҳо самтҳои асосии ташаккули соҳаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва роҳҳои самараноки истифодаи табиат ҳифзи онро муайян кардан зарур аст. Таъмини истифодаи оқилонаи табиатро манфиатҳои ҳаётан муҳими наслҳои ҳозира ва оянда тақозо дошта, ба татбиқи бомуваффақияти роҳи стратегии тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҷамъият хизмат мекунад.

# ТАШАККУЛИ ШАХСИЯТ

**К. НИКОЛАЕВ,**
*номзади илми фалсафа*

ЗАРУРАТИ ба қатори шартҳои муҳимтарину ҳатмии тезонидани тараққиёти ичтимоию иқтисодӣ дохил гардидани омили инсонӣ, таъкид шуд дар съезди XXVII КПСС, дар бораи аҳамияти рӯзафзуни тарбияи шахсият дар чамъияти социалистӣ гувоҳӣ медиҳад. Дар ин бора дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ низ сухан рафт. Ҳам дар маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв ва ҳам дар баромадҳои вакилон чунин фикр садо дод: натичаи ниҳоии бозсозии чамъият ба худи одам, ба мавқеи шахсии граждани, фаъолӣ, симои сиёсӣ ва зеҳнӣ, маҳорату қобилияти эчодкорӣ, ватандӯстӣ ва интернационализми ӯ вобаста хоҳад буд.

Зимнан сухан на дар бораи одами мавҳум, ки симои ихтироъшудаи ӯ дар асарҳои илмии оиди проблемаҳои тарбия ва ташаккули чаҳонфаҳмӣ ва, мувофиқан, дар тасаввури ташкилотчиёни кори тарбиявӣ қарор гирифтааст, балки дар хусуси одами зиндаи воқеӣ меравад.

Солҳои карахтӣ бо овози баланд мегуфтем, ки мачмӯи томи шаклу усулҳои кори тарбиявӣ ба вучуд оварда шуда, самаранок амал мекунанд. Вале ба худ савол медиҳем: оё ин шаклу усулҳо ба инкишофи чунин сифатҳои шахсият, ки ӯро субъекти комили амалиёти таърихӣ, қобили бо ташаббусу эчодкорона ба чо овардани кори супурдашуда мекунанд, мусоидат намуданд? Мутаассифона, қайд кардан лозим меояд, ки то алҳол дар кори тарбиявии мо шаклу усулҳое бартарӣ доранд, ки хислатҳои бефаъолиятию итоаткориро мепарваранд ва мақсад аз онҳо дарки идеяву арзишҳо мебошад. Шаклу усулҳое, ки шахсиятро ба ташкили фаъолияти хеш чалб намуда, ба зуд андӯхтани тачрибаи ичтимоӣ кӯмак мерасонда бошанд, вучуд надоранд. Дар натича мо одамони беташаббусеро пайдо мекунем, ки ба дарку танзими марҳалаҳои фаъолияти худ қодир нестанд. Аз ин чост, ки ин қабил одамони чавон бисьёр вақт ё хаёлпараст мешаванд ва ё ичрокунандагони беғайрат.

Дар ҳисобот ҳанӯз миқдори зиёди тадбирҳои тарбиявие зикр карда мешаванд, ки гӯё оммаи васеи мардумро фаро мегирифта бошанд. Аммо маҳз дар ҳамин маврид миқдор аҳамияте надорад. Бештар аз он, чи тавре дар пленуми Х КМ Партияи Коммунистии Точикистон қайд карда шуд, ҳозир дар бораи бозсозии кори тарбиявӣ сухан ронда, тағйироти сифатии ташкили онро дар назар бояд дошт.

Дар шароити ҳозира зарурати дар асоси чуқур дарк кардану моҳирона истифода бурдани нуктаю принципҳои назарияи марксистӣ-ле-

нинии тарбия пурзӯр кардани ҷиҳатҳои илмию методии кори байни одамон махсусан ҳис карда мешавад. Хулосаи асосии назарияи мазкур, ки аз мавқеи умумии материалистии он бармеояд, иборат аз он аст, ки моҳияти инсон ба маҷмӯи муносибатҳои ҷамъиятие вобаста аст, ки ҳар одам баъди таваллуд ба онҳо дучор шуда, баъд дар ҷараёни зиндагӣ якҷоя мекунад.

Бинобар ин ба ду ҷиҳат диққат додан лозим аст.

Ҷиҳати якум тамоюли мавҷудоти биологӣ ва ё биологию иҷтимоӣ донистани моҳияти инсон мебошад. Аз ин рӯ, чунин ақидаи ғалат ҷой дорад, ки фақат касе шахсият пайдо карда метавонад, ки ба тасаввуроти аксаран субъективии доир ба аҳамияти ҷамъиятии фард мувофиқ бошад.

Ба фикри мо, фақат қайд кардани ягонагии диалектикии ҷиҳатҳои иҷтимоӣ ва биологӣ, агарчи аҳамияти ҳалкунандаи таҷрибаи иҷтимоию иқтисодӣ эътироф карда шавад ҳам, комилан нокифоя аст. Албатта, пайдоиши болоибиологӣ бидуни заминаҳои муайяни биологӣ аз имкон берун аст, ҳаёт ва фаъолияти ҳар як одам тобеи қонунҳои биологист. Дар баробари ин дар назар бояд дошт, ки шуури бачаи навзод ба сабаби ба амал водор сохтани майнаи сар дар сурати дарки фаъолонаи таҷрибаи моддию маънавии инсоният инкишоф меёбад. Ҳарчанд ҷиҳати биологӣ қисмати устувори инсон бошад ҳам, вале он моҳияти духела дошта наметавонад: инсон натиҷаи инкишофи олами ҳайвонот буда, ягона моҳияте пайдо кард, ки ин моҳияти иҷтимоист. К. Маркс навишта буд: «Моҳияти «шахсияти махсус»-ро на риши ӯ, на хун ва табиати мавҳуми ҷисмонии вай, балки сифати иҷтимоии ӯ ташкил мекунад». (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 1, саҳ. 242).

Барои пайдо кардани сифатҳои шахсият бо одамон муомилаю муошират карданро омӯхтан лозим аст. Ва ин процесс тамоми умр идома мекунад. Тамоми сифатҳои махсуси инсонӣ дар психикаи кӯдак дар давраи ҳаёташ ташаккул меёбанд. Ин ҳам ба ҳосил шудани дониши ҳаматарафа, ҳам ба ташаккули сифатҳои маънавӣ дахл дорад. Аз ин рӯ, кори тарбиявӣ аҳамияти махсус дорад. Ташаккули хусусиятҳои иҷтимоӣ, ки ба ҳар шахси аз ҷиҳати психика солим аз айёми кӯдакиаш хос аст, сабабгори ба инсон чун аъзои ҷамъият, ба шахсият табдил ёфтани мавҷудоти махсуси биологӣ мешавад. Гап фақат дар он, ки вай чӣ гуна шахсият аст.

Ва ҷиҳати дуюм, ки бо фаҳмиши марксистии шахсият марбут аст, Қ. Маркс дар тезисҳо дар бораи Фейербах навишта буд: «...Моҳияти инсон на мавҳумест, ки ба ҳар фарди алоҳида хос бошад. Дар воқеияти худ вай маҷмӯи ҳамаи муносибатҳои ҷамъиятист» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 3). Чӣ тавре дар адабиёти илмӣ таъкид шудааст, ин ҷо калимаҳои «дар воқеияти худ», ки аксаран сарфи назар карда мешаванд, аҳамияти махсус доранд. Маҳз онҳо бояд пеши роҳи кӯшишҳои тавассути маҷмӯи муносибатҳои ҷамъиятӣ муайян кардани моҳияти инсонро гиранд, чунки Қ. Маркс зери калимаи воқеият таърихи инсоният, маданияти аҳли башарро мефаҳмид. Бинобар ин талаби дар асоси омӯзиши таърих, дарки маданияти халқ тарбия кардани ҷавонон на майлу хоҳиши ашхоси алоҳида, балки талаби ҳатмии назарияи тарбия мебошад.

Мутаассифона, вазифаи ташаккули шуури таърихии ҷавонон, чуқур омӯхтани мероси маданӣ то алҳол амалан иҷро карда намешуд. Дар ин шароит тарбия карда ба камол расондани эҷодгарони бозсозӣ, онҳое, ки ба кори халқ, ба кори партия беҳад содиқ буда, моҳияту мазмуни дигаргуниҳои дар ҷамъият ба амал омадаистодаро равшан мефаҳманд, ба олами мураккабу зиддиятнок сарфаҳм меравнад ва сарватҳои иҷтимоию инсонпарвариро нағз дарк кардаанд, вазифаи аввалиндараҷа аст. Дар иҷрои он кори кишваршиносӣ роли басо калоне

бозида метавонад. Фактҳои ҷолиб ва санаҳои фараҳбахши таърихи мамлакат, ки бо республика, шаҳр, район, кӯчаву хонаҳо марбутанд, на фақат қонуниятҳои омӯхташавандаи тараққиёти ҷамъиятро бо материали мушаххас тақвият медиҳанд, балки нерӯи калони тарбиявӣ ҳам доранд. Таърихи кишвари хеш барои Ватани худро дарк кардани одами ҷавон кӯмак мерасонад: агар кас таърихи ҷои таваллуди худро дӯст надораду надонад, нисбат ба умуман мамлакат парваридани муҳаббат, ба маданияти ҷаҳон пайдо кунонидани шавқу ҳавас кори басо душвор аст. Дар айни ҳол дар баробари тамоили мусбати инкишофи худшиносии миллӣ, афзудани ҳисси ифтихори миллӣ барои зарба додан ба миллатчигӣ, обуранги замони гузашта кори босуботе бояд бурд. Ба муқобили маҳалчигию ҳамшаҳрчигӣ мубориза қатъӣ бурда, кори доимии эзоҳотиро ба роҳ мондан зарур аст. Зеро дар хотир бояд дошт, ки сабабгори зуҳуроти манфӣ дар муносибатҳои миллӣ ва байни миллатҳо на фақат нисбатан паст будани маданияти сиёсӣ ва умумӣ, на фақат таҳрифи сиёсати миллии ленинӣ дар давраи шахспарастӣ ва карахтӣ, балки ҳамин ҳам мебошад, ки бисьёр ноҳияҳои мамлакат социализмро аслан дар харобаҳои муносибатҳои феодалӣ ва ҳатто авлодӣ, ки аз ташаккульёбии миллатҳо ҳатто сухан рондан лозим намеомад, барпо мекарданд. Аз ин рӯ, ба қавли В. И. Ленин, ду тамоили инкишофи масъалаи миллӣ ва муносибатҳои миллӣ—пойдору ҷудошавӣ ва тараққии миллатҳо, худшиносии миллӣ, ки хоси капитализм аст, инчунин ташаккули шуури интернационалистӣ дар ин минтақаҳо дар як вақт бо процесси сохтмони социалистӣ ба амал меомад. Маҳз, ба эътибор нагирифтани ин боиси ба ҳам муқобилгузории тарбияи интернационалӣ ва ташаккули худшиносии миллӣ, боиси халалдоршавии тараққиёт ва ҳатто зиддияти байни ин процессҳо ҳам дар шуур ва ҳам дар фаъолияти одамон мегардид. Ба ин гуна муқобилгузорӣ фақат бо роҳи ба назар гирифтани ягонагии диалектикии ин ҷиҳатҳои процесси таърихӣ дар сурати равшан фаҳмидани он хотима додан мумкин аст, ки ҳоло моҳияти интернационализмро бо фаъолияти одамон алоқаманд бояд кард, ки он ба нашъунамои ҳақиқии миллатҳо, ҷорӣ кардани нормаҳои эътирофшудаи муносибати байни миллатҳо нигаронида шудааст.

Чунин тамоюл ҳам ташвишовар аст, ки кори серҷабҳаи ташаккули шуури интернационалистӣ бо гуфтугузор дар бораи барпо намудани коллективҳои аз ҷиҳати ҳайаташон интернационалӣ иваз карда ё худ процессҳои интернационалонии ҳаёти ҷамъиятӣ, ки ба ҳар давлати мутараққӣ хосанд ва процессҳои бошуурона парваридани ақоиди интернационалистӣ айният дода мешаванд.

Ба фаҳмиши материалистии моҳияти инсон баргашта, қайд бояд кард, ки маҳз он барои муайян кардани мақсаду роҳҳои кори тарбиявӣ аҳамияти калон дорад. Мақсад ба талаботи инкишофи минбаъдаи муносибатҳои истеҳсолӣ вобаста аст. Ин муносибатҳо дар ҷамъияти социалистӣ бояд ба муносибатҳои коммунистӣ табдил ёбанд. Бинобар ин мақсади тарбия, чи тавре В. И. Ленин гуфта буд, таъмин намудани беҳбудии комил ва инкишофи озодонаи ҳаматарафаи ҳамаи аъзоёни ҷамъият мебошад (ниг. Куллиёт, ҷ. 6, саҳ. 232).

Ҳангоми муайян кардани роҳҳои кори тарбиявӣ талабҳои зерини асосиро ба назар гирифтан зарур аст: якум, тағьир додани ҳаёти моддии ҷамъият ҳамчун шарти тағьир ёфтани шуури одамон; дуюм, ҳаматарафа вусъат додани таҷрибаи ҷамъиятии одамон, ки бо роҳи ба мубориза баҳри тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат ҷалб намудани онҳо тарбия карда мешаванд; сеюм, пайвастани таҷрибаи бевоситаи фаъолияти истеҳсолӣ ва ҷамъиятии одамон бо комьёбиҳои илм; чорум, муборизаи зидди идеологияи буржуазӣ ва ҳар гуна идеологияи ба пролетариат бегона, дар шуури омма ҷойгир кардани ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ.

Вобаста бо талабҳои мазкур баъзе ҷиҳатҳоро шарҳ медиҳем.

Қабл аз ҳама, дар хусуси талаби акнун ба ҳама маълум: барои тағьир ёфтани шуури одамон ҳаёти моддӣ ва иҷтимоии ҷамъиятро тағьир додан зарур аст. Бисьёр вақт ин ҳамчун асоснок намудани чунин даъво фаҳмида мешавад, ки бигузор аввал шароити моддӣ ва иҷтимоӣ тағьир ёбад, сипас бо тарбия машғул шудан лозим. Аммо ин муносибати сирф метафизикӣ ва маҳдуд аст.

Дар назар бояд дошт, ки барои куллан тағьир ёфтани шуур муносибатҳои моликият аҳамияти аввалиндараҷа дошта бошанд ҳам, умуман шуури инсон ба андозаи муайян ба шароити меҳнат ва зист низ вобаста аст. Дар ин ҷиҳати муҳим, вале на ҳамеша ва на аз тарафи ҳама даркшавандаи тарбиявӣ ниҳон аст. Ҳанӯз В. И. Ленин қонуни бартарӣ пайдо кардани талабот ва афзоиши истеъмоли ҷамъиятро ифода карда буд. Натиҷаи амали ҳамин қонун аст, ки агар пеш соҳаи асосии инкишофи иҷтимоӣ ва маънавии инсон фаъолияти истеҳсолӣ бошад, пас акнун таъсири фаъолияти истеъмолчигӣ хеле афзудааст. Қабл аз ин коллективи истеҳсолӣ муҳити асосие буд, ки дар он шахсият ташаккул меёфт. Ҳозир дар баробари коллективи истеҳсолӣ коллективе арзи вуҷуд дорад, ки дар он шахсият фаъолияти истеъмолчигиашро ба амал мебарорад. Зимнан, худ аз худ ин зуҳуроти манфӣ нест, ба шарте ки агар онро ҷамъият танзим созад. Вале дар акси ҳол вай боиси молпарастӣ, пайдоршавии тарзи мещании зиндагӣ, боиси дуршавӣ аз истеҳсолоти ҷамъиятӣ гардида метавонад. Аммо на ба муқобили талабот ва афзудани он бояд мубориза бурд, балки чунин системаи тарбияро ҳадафмандона ҷорӣ кардан зарур аст, ки мақсад аз он таъмин намудани фаъолияти истеъмолии барои ҷамъият мақбул мебошад.

Проблемаи мазкур ҷиҳати мухолифе низ дорад, ки худро дар доираи инкишофи фаъолияти меҳнатии кооперативӣ ва индивидуалӣ ошкор месозад. Фарз кардем, муаллим ё талабае, ки баъди дарс ба фермаи оилавӣ меравад; корманди инженерию техникӣ, ходими илмие, ки баъди кор ронандаи таксӣ мешавад ва ғайра. Магар онҳо дар айни ҳол ихтисосашонро такмил дода, аз ҷиҳати маънавӣ ғанӣ гардида метавонанд? Тафовути имконпазири байни имкониятҳои рӯзафзуни моддӣ ва имкониятҳои суст зиёдшавандаи такомулоти маънавию маданӣ чораҳои ҷавобии дахлдори тарбиявиро тақозо мекунад.

Масъалаҳои ташаккули ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ ҳам тадқиқи ҷиддиро талаб менамоянд. Дар Программаи КПСС таъкид шудааст, ки социализм ҳукмронии ҷаҳонбинии илмиро дар ҳаёти маънавии ҷамъияти советӣ таъмин кард, ки асоси онро марксизм-ленинизм ташкил медиҳад. Аммо аз ин хулоса баровардан мумкин нест, ки гӯё дар ҳар одами советӣ худ аз худ процесси ташаккульёбии ӯ ба вуқӯъ мепайваста бошад. Сухан фақат дар бораи ба вуҷуд овардани заминаҳои муайяни идеявию назариявии ташаккули шахсияте меравад, ки дорои ҷаҳонбинии илмӣ мебошад. Таъмини худи ин заминаҳо бошад, кори мунтазамона ва аз ҷиҳати илмӣ асосноки тарбиявӣ ва барои ҳаёту фаъолияти мӯътадили инсон муҳайё сохтани шароити дахлдорро тақозо мекунад. Ҳангоми ташкили кори тарбиявӣ як қатор хусусиятҳоеро ба назар бояд гирифт, ки аз худи моҳияти ҷаҳонбинӣ чун зуҳуроти иҷтимоию маънавии, мутаассифона, на ҳамеша бояду шояд даркшаванда сар мезананд.

Масалан, чунин ақида басо маъмул шудааст, ки модоме ки ҷаҳонбинӣ системаи донишҳои илмӣ доир ба табиату ҷамъият аст, аз ин рӯ, ҳосил кардани ин донишҳо ташаккульёбии ҷаҳонбинист. Вале дар асл ин тавр нест ва ақидаи мазкур натиҷаи фаҳмиши рӯякии хусусияти ҷаҳонбинӣ мебошад. Албатта, бидуни дониш ҷаҳонбинӣ чун дарки ҳаёти фаъолияти инсон ташаккул ёфта наметавонад. Дар баробари ин ҳангоми муайян кардани роҳҳои ташаккули ҷаҳонбинӣ моҳияти ин зуҳуротро ба назар гирифтан зарур аст. Маҳз дар ҷаҳонбинӣ инсон оламро аз ҷиҳати маънавӣ бо худ, бо мақсаду манфиатҳояш, бо талаботу фаъолия-

таш муқоиса мекунад ва бинобар ин ҷаҳонбинӣ омиле мегардад, ки рафтори одамро муайян мекунад.

Дар амалия ин чунин маъно дорад, ки ташаккули ҷаҳонбинӣ на ҷалбсозии оддии механикӣ ба донишҳои илмӣ, балки дар асоси онҳо тарбия кардани муносибати пурмазмун нисбат ба олами атроф, нисбат ба худ ҳам мебошад. Зимнан, ин фаъолияти баланди фикрӣ ва амалии худи субъектро талаб мекунад.

Ташаккули муносибати дахлдорро ба олам баррасӣ намуда, дар назар бояд дошт, ки вай дар инсон на фақат бо ёрии тафаккур, балки бо кӯмаки ҳиссиёт низ ба амал меояд. Бояд гуфт, ки донишҳои илмӣ, нормаю идеалҳои коммунистӣ, фалсафӣ ва эстетикӣ, вазифаҳои ҷамъиятӣ фақат дар сурате боиси фаъолияти инсон мешаванд, ки онҳо мақсади зарурии эмоционалӣ пайдо кунанд. Дар амал ин проблемаи мураккаби ба эътиқоди ботини инсон мубаддал гардондани донишҳои илмӣ ва нормаҳои иҷтимоӣ аст.

Хусусияти муҳими ташаккули ақоид ба татбиқи донишҳои ҳосилгардида, идеалу нормаҳои иҷтимоӣ умед бастани одам мебошад. Бидуни ин қувваи иродаи одами мушаххас барои амалӣ гардондани онҳо нарасиданаш мумкин.

Хусусияти дуюми ба худ хоси ҷаҳонбинӣ, ки ҳангоми ташаккул додани он бояд ба назар гирифт, иборат аз он аст, ки оламро аз ҷиҳати маънавӣ ҳам дар шакли образҳову тасаввурҳои бо ҳам алоқаманд ва ҳам дар шакли системаи мантиқан ташаккульёфтаи категорияҳо дарк кардан мумкин аст. Дар ҳамин асос ҷаҳонбиниро ба навъу савияҳои ҳиссӣ ва рационалӣ ҷудо мекунанд, ки дараҷаи мухталифи амиқии дарки воқеиятро ифода менамоянд.

Ба ҷумлаи ҷаҳонбинии ҳиссӣ чунин навъҳои таърихии ҷаҳонбинӣ, мисли асотирӣ, муқаррарӣ, динӣ ва бадеӣ, ба ҷумлаи ҷаҳонбинии рационалӣ ҷаҳонбинии натуралистӣ, философӣ ва илмӣ дохил карда мешаванд.

Инсон дар фаъолияти амалиаш тавассути таҷрибаи ҳаётӣ аз ҳисси олам ба мушоҳидаи олам мегузарад. Мушоҳидаи олам қабл аз ҳама зери таъсири ҳаёти шахсии одам ба амал омада, дар процесси худшиносӣ ба таври стихиявӣ ташаккул меёбад. Дар ин бобат, албатта, таълиму тарбия, мубодилаи таҷриба ва ахборот низ роли муайяне мебозанд. Асоси ҷаҳонфаҳмии ташаккулёфта комплексҳои образию ҳиссӣ мебошанд, вале барои сарфаҳм рафтан ба шароити тағьирёбандаи ҳаёт, ки вазифаи асосии ҷаҳонбинӣ мебошад, одам бояд аз доираи таҷрибаи бевоситаи ҳиссӣ баромада, ба дастурҳои ҷамъбасткунанда такья намояд. Барои он ки мушоҳидаи олам ба ҷаҳонбинӣ табдил ёбад, ба системаи муайяни ҷамъбасткунандаи он муроҷиат кардан зарур аст: навъу хели ҷаҳонбинӣ ба он вобаста аст, ки чи гуна система интихоб карда мешавад.

Махсус бояд таъкид кард, ки таносуби ҳамаи навъҳо ва савияҳо дар ҷаҳонбинии шахсӣ басо мураккаб аст. Инсон метавонад фалсафаро омӯзаду вале аз мавқеи солимфикрӣ амал кунад; тадқиқоти илмӣ бараду аммо диндор бошад. Вазифаи кори тарбиявӣ маҳз аз он иборат аст, ки мухолифати байни ҷаҳонбинии шахсӣ ва ҷамъиятӣ, байни ҷаҳонбинӣ ва мушоҳидаи оламро аз байн барад. Дар айни замон доимо дар хотир бояд дошт, ки ҷаҳонбинии илмии фалсафӣ худ аз худ ташаккул наёфта, балки дар шуури одамон ҷойгир карда мешавад. Ва инкишофи минбаъдаи ҳаматарафаю такомулоти маънавии шахсият ба он вобаста аст, ки ин ҷаҳонбинӣ то чи андоза пойдор мегардад.

Ин ҳама вазифаҳои душвори ҷустуҷӯ кардани тарзҳои сифатан нави муносибатро ба ташаккули шахсият, қатъиян аз нав дида баромадану аз байн бурдани нуктаҳои «баҳснопазир» ва қолабҳои сершумореро, ки дар назария ва амалияи тарбия ҷорӣ шудаанд, ба миён мегузорад.

# ТАКОМУЛОТИ СОЦИАЛИЗМ ВА РЕВИЗИОНИЗМИ МУОСИР

*БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ АСАРИ В. И. ЛЕНИН «МАРКСИЗМ ВА РЕВИЗИОНИЗМ»*

**В. МАЗАГАЕВ,**
*номзади илми фалсафа*

**БА НАШРИ АСАРИ В. И. ЛЕНИН «МАРКСИЗМ ВА РЕВИЗИОНИЗМ» 80 СОЛ ПУР ШУД. ИН АСАРИ ҲАҶМАН ХУРД, КИ АЗ 9 САҲИФАИ МАТНИ ЧОПӢ ИБОРАТ АСТ, ДАР АЙЁМИ МО НИЗ АҲАМИЯТИ БУЗУРГ ДОРАД.**

В. И. Ленин дар мақолааш тозагии марксизмро ҳам дар Россия (аз махистони рус, худоҷӯён, отзовистҳо ва ликвидаторҳо), ҳам дар дигар мамлакатҳои Европа (аз каутскичиён ва бернштейнчиён, бакунизм ва прудонизм ва ғайра) ғайратмандона ва суботкорона муҳофизат мекунад. Вазъияти таърихӣ он вақт хеле номусоид буд, царизм ба муқобили социал-демократияи Россия террор мекард, ҳокимияти сармоядорон ба пешоҳанги сиёсии пролетариати Европа ҳамла меовард. Аз сабаби тезутунд шудани муборизаи синфӣ дар байни худи социал-демократия унсурони манфӣ авҷ гирифта, ҳанӯз дар замони Ф. Энгельс, дар солҳои охирини ҳаёти ӯ худро зоҳир карданд. Ин зуҳурот умумӣ гардида, хусусияти интернационалӣ пайдо намуд ва ревизионизм номида шуд, ки кӯшиш дошт бо баҳонаи беҳтару ислоҳ кардани марксизм таълимоти революционии синфи коргарро бемазмун гардонад.

Мақсади асари В. И. Ленин аз он иборат буд, ки хатари воқеии зуҳуроти манфӣ дар байни социал-демократия, афзоиши роли ревизионизм чун душмани асосии марксизм баъди ғалабаи эътимодноки марксизм бар назарияҳо ва концепцияҳои душманони «ошкоро» ва равшани синфи коргар — буржуазияи консервативӣ, анархо-синдикализм ва ғайра нишон дода шавад. Иқтидори зеҳнии марксизм душманони оштинопазири онро, ки дар мубоҳисаи ошкоро ва муқоисаи нуктаҳои назари сахт шикаст хӯрда буданд, маъюс кард. Ин мубориза аз пешсаҳна фуромада, қариб дар ҳар кадом партияи социал-демократии Европа ноаён давом мекард.

Маҳз ҳамон вақт амиқу паҳншавии марксизм дар ҳаракати байналхалқии коргарӣ ба кӯшишҳои «ислоҳ» ва «беҳтар кардан», қатъиян аз нав дида баромадани нуктаҳои асосии таълимоти пролетарӣ дар со-

ҳаи фалсафа, иқтисоди сиёсӣ ва назарияи социализми илмӣ, тактика ва стратегияи синфи коргар ва пешоҳанги сиёсии он дар мубориза барои иҷрои вазифаҳои куллии программавӣ дучор омад. Ревизионистон кӯшиш доштанд, ки идеалҳои революциониро аз мазмун маҳрум сохта, ба роҳи дигаргунсозиҳои тадриҷии ислоҳотии капитализм дар сурати нигоҳ доштани ҳукмронии сиёсию иқтисодии буржуазия гузаранд.

Дар айёми ҳозира, ки дар мамлакати мо роҳи такомулот ва навсозии социализм, дигаргунсозии куллии системаи иқтисодӣ ва сиёсӣ, даст кашидан аз тасаввуроти догматикӣ дар бораи моҳият, шаклҳо ва характери ҷамъияти социалистӣ пеш гирифта шудааст, асари мазкури В. И. Ленин аҳамияти махсус пайдо мекунад. Аз ин рӯ, ба ин асар ҳам дар ҳаракати байналхалқии коргарӣ ва коммунистӣ, ҳам дар байни социал-демократияи муосир ва антикоммунистони касбӣ торафт бештар диққат дода мешавад.

Дар охири асри XIX ва ибтидои асри XX ревизионизми философӣ пайдо ва паҳн шуда, тезисро оид ба зарурати муносибати танқидӣ ба фалсафаи материализми диалектикӣ ва таърихӣ ба миён гузошт. Аз ин ҷиҳат мавқеи Отто Бауэр хос аст, ки ӯ чунин изҳор дошт: «...Таълимоти марксистӣ оид ба социализм ба диалектикаи материалистӣ тамоман новобаста буда, ба концепцияҳои философии равияи идеалистӣ комилан мувофиқ аст».

Баъди ҷанги якуми ҷаҳон роҳбарони социал-демократия ба Карл Каутский пайравӣ карда, аз фалсафаи марксизм, идеологияи марксистӣ чун ҷаҳонбинии синфи коргар бемайлон дур шуданд. Дар марҳалаи ҳозираи инкишофи социал-ревизионизм бовар кардан мумкин аст, ки инкор кардани материализми диалектикӣ ва таърихӣ роҳи асосии лағжиши назарии онҳо гардид ва ин, табнист, ки ногузир ба тарки алоқа аз нуктаҳои идеявию назарии асосгузорони марксизм оварда расонд. Дасткашӣ аз ақидаҳои фалсафии марксизм, ки дар «марксизми танқидӣ»-и К. Каутский ифода ёфт, ба ревизионистон имкон дод, ки дуршавии худро аз назарияи синфи коргар рӯпӯш намоянд, масалан, гум кардани табақаи болоии партияҳои социал-демократиро пинҳон доранд ва мақсаду воситаҳо, тактика ва стратегияи муборизаро бо буржуазия тағйир диҳанд. Маҳз барои ҳамин ба нуктаҳои асосии диалектикаи инкишофи табиат, ҷамъият ва тафаккур диққат ҷалб карда, онҳо дар рӯҳи фалсафаи Мах ва Авенариус ва дигар нуктаҳои идеалистӣ, ки моддӣ будани ҳастӣ ва фаҳмиши материалистии қонунҳои инкишофи ҷамъиятро инкор мекарданд, шарҳ дода мешуданд. Эътироф накардани ақидаҳои философии марксизм муртадҳоро ба калавишу парокандагии идеявӣ оварда расонд, зеро инкори беҳуда ҳаргиз маънои ғанӣ шудани донишҳои ҳақиқиро дар соҳаи проблемаҳои фундаменталии ҷаҳонбинӣ надорад. Ин беилоҷӣ онҳоро маҷбур кард, ки ҳатто хилофи иродаашон ба ҷараёни назарияҳои «навтарин» ҳамроҳ шаванд, ки ин ҷараёнҳо барои бозгаштан ба фалсафаи «софи» Кант, Юм ва Берли даъват мекарданд. Файласуфони соҳаи илмҳои табиатшиносӣ намояндагони фалсафаи классикиро иваз намуда, комьёбиҳои навтарини соҳаҳои конкретии илмро ба таври механикӣ шарҳ доданӣ мешуданд. Калавиш аз як сӯ ба сӯи дигар, ки В. И. Ленин ҳаққонӣ қайд карда буд, ҳоло ҳам хислати хоси ревизионизми муосир мебошад.

Социал-демократия баъди конгресси Интернационали Социалистӣ, ки соли 1951 барпо гардида буд, фалсафаи марксизмро расман инкор кард. Ба ҷои системаи томи ақидаҳои диалектикию материалистӣ, ки тамоми маҷмӯи ҳастиро дар бар мегирифт, ҳамаи он чизе асоси назарӣ қарор дода шуд, ки он талаботи идеологии ревизионистонро муваққатан қонеъ гардонда метавонист. Асоси онро нуктаҳои вульгарии ма-

териалистӣ, метафизикӣ ва идеалистии олимони буржуазӣ, схемаю идеалҳои назарии қисми либералии буржуазия ташкил мекард. Ҳамин тавр социал-реформизм иттифоқи худро бо буржуазияи калон дар фронти ягона бар зидди марксизм-ленинизм комилан мустаҳкам намуд.

Ин ҳодисаи ногаҳонӣ не, балки, аниқтараш, оқибати қонунии эволюцияи социал-демократия буд. В. И. Ленин навишта буд, ки табақаҳои дорои аҳолии ҷамъияти буржуазӣ ва назариётчиёни онҳо кӯшиш мекунанд дар мубориза бо таълимоти К. Маркс тамоми усулу воситаҳоро истифода баранд, зеро онҳо равшан мефаҳманд, ки «...таълимоти Маркс, ки барои маърифатнок ва муташаккил кардани синфи пешқадами ҷамъияти ҳозира бевосита хизмат мекунад, вазифаҳои ин синфро нишон медиҳад ва — бинобар тараққии иқтисодӣ — ногузир ба ҷои сохти ҷамъиятии ҳозира омадани тартиботи навро исбот мекунад, ҷои тааҷҷуб нест, ки ин таълимот мебоист ҳар як қадами худро дар роҳи ҳаётиаш ҷангкунон пеш мепартофт». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 15. саҳ. 19).

Аксарияти ревизионистони рост, чунон ки онҳо мегӯянд, барои марксизми «ҳақиқӣ», ба тарафдории марксизм, вале ба муқобили ленинизм ва социализми большевикӣ амал мекунанд. Ба як қисми таркибии марксизм-ленинизм қисми дигараш, Маркс ба Ленин, Маркси «ҷавон» ба Маркси «баркамол» ва ғайра муқобил гузошта мешавад ва ин амал даҳсолаҳои зиёде давом мекунад.

Каутский ҳамоно баъди Революцияи Октябрь В. И. Ленин ва партияи большевиконро барои он айбдор мекард, ки асарҳои Марксро нодуруст мутолиа карда, аз рӯи ақидаҳои К. Маркси ҷавон (с. 1844) амал менамоянд, вале онҳо, социал-демократҳои Европа, пайравони Маркси «баркамол» ва ворисони содиқи ӯ дар назария ва амалия мебошанд.

Марксистони навбаромади типи назариётчиёни мактаби Франкфурт, марксистони австриягӣ ва бисьёр дигарон дар шуури интеллигенцияи «чап» ва пролетариати Ғарб боз ҳам бештар харҷумарҷ ба амал меоваранд. Кӯшиши «беҳтар» гардондани Маркс дар як қатор нуқтаҳо ифода ёфта, дар онҳо нуктаҳои назарии марксизм-ленинизм мутобиқан ба ҳолати ҳозираи ҷамъияти капиталистӣ ба таври ба худашон хос шарҳ дода мешаванд. Аммо ин хусусияти хос тадриҷан ба инкор кардани марксизм ё чунин дигаргунсозие оварда мерасонад, ки он ба нуқтаи ибтидоии назар мухолиф мегардад.

Моҳияти ҳамаи ин ақидаҳо аслан хароб кардани асосҳои назарияю амалияи синфи коргар ва қувваю қобилияти марксизм-ленинизм чун роҳнамои мубориза баҳри амалӣ гардондани идеалҳои пролетариат ва тамоми инсоният мебошад. Барои ҳамин ҳам қаробати ақидаҳои социал-ислоҳотчигӣ бо назарияҳои буржуазӣ, инчунин рӯирост муқобил гузоштани ин ақидаҳо ба ақидаҳои коммунистӣ равшан зоҳир мегардад.

Бар хилофи ревизионизми рост, ки онро қисми зиёди социал-демократия тарғиб мекард, мавқеи ревизионизми «чап» аз нимаи дуюми солҳои 70-ум суст шудан гирифт, ки пайдоиши онро В. И. Ленин дар вақташ ошкор карда буд. Аз хусуси ин самти ревизионизм дар «Марксизм ва ревизионизм» чанд сухан ронда, дар асари «Касалии бачагонаи «чапravӣ» дар коммунизм» ба он оштинопазирона баҳои пурра дода шудааст. Ревизионизми чап, ки аз мавқеи революцияи перманентӣ, аз будаш зиёд баҳо додан ва мутлақ гардондани роли омили субъективӣ, эътибор надодан ба қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъиятӣ баромад мекард, ҳоло ба шикасти назарӣ ва сиёсӣ дучор шудааст. Баъди вафоти Мао-Цзедун дар Хитой доктринаи ӯ оид ба тезонидани революцияи ҷаҳонии социалистӣ зери танқиди сахт гирифта шуд.

Баҳори соли 1968 барои инкишофи «чаправӣ» дар назария ва амалияи ҳаёти ҷамъиятии бисьёр мамлакатҳои капиталистӣ нуқтаи баландтарин гардид, вай моҷароҷӯёна будани майлу хоҳишҳои субъективӣ, бо баҳонаи накӯкорӣ ба ҷамъият зоҳир намудани беандешагии шахсиро равшан нишон дод. Хайрхоҳӣ дар вазъияти конкретӣ оғози оқибатҳои ғамангез барои бисьёр одамон гардида, дар шуури ҷамъиятӣ маънии революционӣ ва илмии назарияи марксизм-ленинизмро, ки зери пардаи он амалиёти зиддимарксистӣ содир карда мешуд, бадном намуд. Зиёда аз ин, бисьёр ходимони ҳаракати «чапҳо» дере нагузашта дар воқеияти ҷамъияти капиталистӣ чунон муттаҳид шуданд, ки ба буржуаҳои комрон табдил ёфта, гузаштаи романтикии революционии худро бо тамасхур ёдоварӣ мекарданд.

Ба ақидаи В. И. Ленин ҳамлаҳои ревизионистон дар соҳаи иқтисоди сиёсӣ «хеле ҳартарафа ва муфассал буданд; онҳо ба мардум «бо маълумотҳои нави тараққиёти хоҷагӣ» таъсир гузаронданӣ мешуданд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 22). Гуфтан мумкин нест, ки амалиёти онҳо бемуваффақият буд, зеро тамоми таърихи минбаъдаи капитализм нишон дод, ки ин системаи иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсӣ ҷонсахт буда, ҳатто қобилияташро барои таъмини ҳосилнокии баланди меҳнат ва дараҷаи баланди зиндагии қисми бо истеҳсолот машғули аҳолӣ нигоҳ медорад. Барои танқиди ревизионизм ва муқоисаи афкор ҳангоми баҳодиҳӣ ба давраҳои тараққиёти капитализм муносибати конкретии таърихӣ, таҳлили омилҳо ва процессҳо лозим аст. Барои ҳамин В. И. Ленин кӯшиши ревизионистонро барои «беҳтар» нишон додани моҳияти капитализми замонашон сахт танқид мекард. Онҳо даъво доштанд, ки гӯё умри кризисҳои иқтисодӣ ба охир расидааст ва капитализм қобил аст, ки оқибатҳои барои пролетариат ва дигар гурӯҳҳои аҳолии давлатҳои капиталистӣ ҳалокатовари кризисҳоро пешгирӣ намояд. Воқеияти процесси табиии таърихӣ чунин аст, ки дар ин ҷо чизи дилхоҳ ба ҷои ҳақиқат ба қалам дода мешавад. Капитализм аслан қобил нест, ки силсилаи кризисҳоро пешгирӣ намояд, зеро онро худи табиати хоҷагидорӣ, диалектикаи талабот ва пешниҳод дар шароити моликияти шахсӣ будани воситаҳои истеҳсолот муайян мекунанд. Кризисҳо қисми таркибии ҷудонашавандаи тарзи капиталистии истеҳсолот мебошанд. Вале капитализм метавонад бо роҳи танзими давлатӣ ба ин ё он андоза оқибатҳои кризисро сабуктар намояд, сабақҳои зуҳуроти кризисӣ ва депрессияҳоро ба назар гирифта, ба таркишҳои иҷтимоӣ, ки ба задани зарбаи ҳалокатовар ба асосҳои ҷамъияти буржуазӣ қобиланд, роҳ надиҳад. Воситаҳои мавҷудаи капитализм имкон медиҳанд, ки ҳанӯз ҳам дар ин бобат самаранок амал намояд, вале худи ин имкониятро тараққии муваққатии истеҳсолоти капиталистӣ маҳдуд мекунад. Масалан, дар вақти президентии Р. Рейган процесси инфляция боздошта, давраи дар тамоми таърихи баъдиҷангӣ дарозтарини тараққиёти иқтисодӣ таъмин карда шуд. Аммо бақияи калони пассиви балланси савдо ва андозаи беҳад афзудаи дефицити бюҷет тарафи дигари ин муваффақият гардид.

Президент Рейган пешрафти муттасили ҷамъияти Америкаро бо роҳи беҳтар намудани аҳволи моддии ҳамаи табақаҳои аҳолӣ, бартараф кардани зуҳуроти манфии ҳаёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ ваъда дода буд. Аммо ин ба вай муяссар нашуд, зеро тараққии иқтисодӣ бо кам кардани хароҷоти соҳаи иҷтимоӣ, афзоиши хароҷоти ҳарбӣ, минбаъд ҳам ба табақаҳо тақсим шудани ҷамъияти Америка таъмин карда шуд. «Вақте ки Рейган ба адои вазифа шурӯъ намуд, ШМА дар ҷаҳон калонтарин давлати қарздиҳанда буданд. Ҳоло онҳо калонтарин давлати қарздор мебошанд. Дар замони Рейган қарзи миллӣ ду баробар афзуда, ба 2,5 триллион доллар расид ва назар ба 204 соли гузаштаи таъ-

рихи мамлакат хеле калон шуд. Охири соли 1987 ШМА аз хориҷиён 421 миллиард доллар қарздор шуданд», — қайд мекунад матбуоти буржуазӣ.

Сиёсати Рейган оид ба андоз яке аз оқибатҳои муҳими рейганомика — нобаробарии рӯзафзуни тақсимоти даромадро амиқтар гардонд. «Дараҷаи нобаробарии байни оилаҳо ба дараҷаи рекордии солҳои 30-юм расид, — мегӯяд Барри Блюстон аз университети Массачусети Бостон. — Агар ин нобаробарӣ афзояд, ворисони Рейган мумкин аст ба тезутундшавии зиддияти байни синфҳо дучор оянд».

Социал-реформизми муосир усулҳои наву гуногуни иқтисодиро тарафдорӣ мекунад, ки онҳо на ҳамеша натиҷаи гуфтаҳои сохтаю бардурӯғи назариётчиёнашон мебошанд. Дар солҳои 60-уми асри мо назарияҳои «давраҳои тараққии иқтисодӣ»-и иқтисодчӣ ва социологи америкоӣ Уолт Ростоу ва социологи француз Раймон Арон, асри «технотронӣ»-и директори маркази тадқиқотии оид ба омӯзиши проблемаҳои коммунизм дар назди университети Қолумбияи ШМА Збигнев Бжезинский ба бадном кардани диалектикаи марксистии формацияҳои ҷамъиятию иқтисодӣ нигаронда шуда буданд. Мутлақ гардондани нишондиҳандаҳои тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият асоси методологии ин назарияҳо буд, дар айни ҳол муносибатҳои ҷамъиятӣ чун муносибатҳои мусоид барои инсоният шуморида мешуданд. Чунин нуқтаи назарро на фақат мутахассисон, балки пеш аз ҳама худи воқеияти ҷамъияти ҳозираи капиталистӣ, аз ҷумла, дар мамлакатҳое, ки партияҳои социал-демократӣ ҳукмронӣ мекунанд, рад менамоянд. Ба ҷозибаи капитализм на дар мамлакатҳои Бенилюкс, на дар РФГ ё Испания ноил шуда натавонистанд. Чунончи, Партияи социалистии коргарии Испания бо роҳбарии Фелипе Гонсалес ба интенсификацияи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ба нишондиҳандаҳои баландтарини (6 фоизи) афзоиши иқтисодӣ муваффақ гардида бошад ҳам, сиёсати вай боиси дар бобати бекорӣ ҷои якумро ишғол кардани мамлакат, пурзӯр шудани зиддияти байни гурӯҳҳо ва табақаҳои гуногуни аҳолӣ гардид.

Дар соҳаи ҳаёти иқтисодӣ, чун дигар соҳаҳои ҷамъият, социал-реформизм манфиатҳои буржуазияро муҳофизат ва ифода намуда, онҳоро ҳамчун манфиатҳои умумимиллӣ ба қалам медиҳад. Маҳз барои ҳамин дар ҳамаи мамлакатҳое, ки дар давоми даҳсолаҳо социал-демократҳо ҳукмронӣ мекунанд, дигаргунсозиҳои социалистӣ ба вуҷуд наомадаанд. Онҳо ба принципи «муқаддасии» моликияти хусусӣ шакку шубҳае надоранд. Барои ҳамин вақте ки социалистон-islоҳотчиён ба сари ҳокимият мебароянд, онҳо ҳамеша тағьир меёбанд.

Бисьёр идеяҳои ревизионистон дар соҳаи иқтисодиёт, ки В. И. Ленин бераҳмона танқид карда буд, ҳоло бинобар зери таъсири пуравҷи революцияи илмию техникӣ будани ҳам ҷамъияти капиталистӣ, ҳам ҷамъияти социалистӣ ва ба процесси прогресси иҷтимоӣ дигаргуниҳои ҷиддӣ дохил кардани он ба таври дигар ба назар намудор мешаванд. Тарзи капиталистии хоҷагидорӣ ва оҳиста ба социализм «табдил ёфтани» капитализм, ки ислоҳотчиён мадҳ мекунанд, дар қӯрхонаи онҳо боқӣ мемонад. Истифодаи механизми муносибатҳои бозорӣ имкон дод, ки баъди ҷанги дуюми ҷаҳон бо роҳбарии партияҳои социал-демократӣ натиҷаҳои хуби иқтисодӣ ба даст оварда шаванд. Ин дар навбати худ имкон дод, ки ислоҳотчиён модели тараққиёти худро махсусан ҳозир, ки мамлакатҳои социализм дар структура ва муносибатҳои иқтисодӣ дигаргунии куллӣ ба амал овардаанд, чун модели ягонаи имконпазири роҳи процесси иҷтимоию иқтисодӣ эълон кунанд. Аз тарафи ислоҳотчиён танқид карда шудани хоҷагидории плании мутамарказ дар мамлакатҳои социалистӣ, васояти майда-чуйда ва барзиёди корхонаҳо,

ки ба давлати социалистӣ нисбат дода мешавад, набудани механизми ҳавасмандгардонии умуман коркуни социалистӣ аз бисьёр ҷиҳат одилона аст. Зиёда аз ин боз бисьёр дигар камбудиҳо мавҷуданд, ки ба хоҷагидории интенсивӣ халал мерасонанд. Дар байни онҳо пеш аз ҳама боқӣ мондани бегонагии байни коркуни истеҳсолоти социалистӣ ва маҳсулоти истеҳсолшаванда, расмиятчигии процесси муттаҳидкунии меҳнат ва моликият, ҷудоии калони байни манфиатҳои фард, коллективи меҳнатӣ ва умуман ҷамъиятро номбар кардан мумкин аст. Агар назариётчии Партияи халқии Австрия Х. Гюнцль «моликият кафолати озодии инсон аст» гӯён аз як ҳад гузашта бошад, пас мо «озодии ҳақиқӣ аз барҳам додани моликият оғоз меёбад» гӯён аз ҳадди дигар мегузаштем. Тасаввуроти мо дар маҳдуд гардондани моликияти шахсӣ ва таҳриф кардани идеяи моликияти ҷамъиятӣ, ки он на моликияти дигар, балки маҳз бояд моликияти давлатӣ бошад, ифода меёфт. Мо илтиҷо мекардем, ки вай моликияти умумихалқӣ гардад, вале аз ин мурод ҳосил намешуд. Бинобар ин ҳам иқтисодиёти социалистӣ дар як қатор мамлакатҳо, аллакай, ба тағьиротҳои ҷиддӣ дучор меояд. Ин тағьиротҳо бояд механизми қонунҳои иқтисодӣ ва муносибатҳои солими иқтисодиро, ки ба амали омилҳои объективии тараққии иқтисодӣ асос ёфтаанд, ба ҳаракат оваранд.

Дар мамлакати мо дар бораи корхонаи (социалистии) давлатӣ, фаъолияти кооперативӣ ва индивидуалии меҳнатӣ қонунҳо қабул шуданд, механизми хоҷагӣ дар натиҷаи гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худидоракунӣ, худмаблағгузорӣ ва худхароҷотбарорӣ такмил меёбад. Яъне, на фақат ба такомулоти қувваҳои истеҳсолкунанда, балки ғанӣ гардондану инкишоф додани муносибатҳои истеҳсолии ҷамъияти социалистӣ низ такон дода шуд.

Қайд кардани ҳамин чиз ҷолиби диққат аст, ки дар системаҳои иқтисодии ҷамъиятҳои капиталистӣ ва социалистӣ, ки дар марҳалаи таҷдиди илмию техникӣ мебошанд, процессҳои аз ҷиҳати моҳият ва самтҳояшон айниятдор ба амал меоянд ва онҳо бо номутамарказонии иқтисодиёт, суст кардани танзими давлатӣ ва дахолат ба корҳои дохилии иқтисодӣ ва истеҳсолӣ, ба воситаи системаи робитаҳои байни меҳнат ва моликият ба идоракунии истеҳсолот ҷалб намудани коркунон алоқаманд мебошанд. Барои ҳамин ба мо лозим аст, ки аз шавқу завқи барзиёди танқиди концепцияи капитализми «халқӣ», «демократиконии» капитал, иштироки коргарон дар идоракунии истеҳсолот даст кашем. Шавқу завқи танқидӣ то ҳамон даме дуруст буд, ки қарор доштанамонро дар марҳалаи гузариш аз ҷамъияти индустрӣ ба ҷамъияти илмию техникӣ дарку мулоҳиза накарда будем ва ин марҳала баланд бардоштани роли инсонро дар ҳамаи давраҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ, аз ҷумла тақсимот, боисрор тақозо менамояд. Албатта, мо назар ба ШМА аз ҷиҳати ҳосилнокии меҳнат дар саноат қариб ду баробар ва дар хоҷагии қишлоқ панҷ баробар ақиб мемонем, дар мамлакати мо ҳиссаи меҳнати камихтисос ва дастӣ (қариб 50 миллион нафар одамоне, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор мекунанд) хеле зиёд аст, сифати маҳсулот сазовори танқиди ҷиддист (ҳамагӣ 5 фоизи маҳсулоти саноат рақобат карда метавонад), аммо тамоюлоти умумии тараққиёт шаҳодат медиҳад, ки революцияи илмию техникӣ ба такомулоти муносибатҳои ҷамъиятии социалистӣ таъсири рӯзафзун мерасонад.

Такомулоти иқтисодиёти социалистӣ ва ҷорӣ намудани шаклу усулҳои нави хоҷагидорӣ гувоҳи шикаст хӯрдани тасаввуроти марксизм-ленинизм дар соҳаи иқтисодиёт намебошад, чунон ки назариётчиёни ҳозираи социал-реформизм ҳамин тавр даъво карданӣ мешаванд. Бадбахтӣ дар он буд, ки вақтҳои зиёд дар системаи иқтисодии ҷамъият на қонуну категорияҳои иқтисодӣ, балки декрету қарорҳо, авторитаризм ва худсарӣ афзалият доштанд. Мо дар сухан характери объек-

тивии муносибатҳои иқтисодии социалистиро эътироф карда, вале дар амал ба зуҳурот ва инкишофи мустақилонаи онҳо бо ҳар роҳ муқобилат мекардем. Масъалаи иқтисодиёт ё сиёсат ҳамеша ба нафъи сиёсат ҳал мешуд ва ин боиси сустшавии ҳаёти иқтисодии мамлакат гардида, ҳам ба сиёсат, ҳам ба соҳаҳои дигари ҳаёти ҷамъиятӣ хусусияти манфӣ бахшид. Бо боварӣ гуфтан мумкин аст, ки иқтисодиёти социалистӣ танҳо дар як-ду соли охир аз рӯи қонунҳои худаш кор мекунад ва тавсияи олимони буржуазӣ ва ислоҳотчиро, ки дасткаширо аз музаффариятҳои асосии социализм ва ба моликияти хусусӣ табдил додани воситаҳои истеҳсолотро таклиф мекунанд, дар амал рад менамояд. Худи амалияи капитализм ҳам гувоҳӣ медиҳад, ки ҳам дар саноат, ҳам дар хоҷагии қишлоқ процессҳои интеграционӣ ба амал меоянд ва ин ба ҷамъиятигардонӣ оварда мерасонад, ҳарчанд ки ин ба воситаи барпо кардани шаклҳои дигар, ба монанди ширкатҳои трансмиллӣ, монополияҳои соҳаи истеҳсолоти яроқу аслиҳа, техника, технология ва идеяҳои илмӣ зоҳир мешавад.

Мухолифати марксизм ва ревизионизм дар фаҳмиш ва муносибат ба социализм дар назария ва амалия, ба идеали социализм ва социализми реалӣ бо тезутундии худ ҳамеша фарқ мекард. Фаҳмиши ислоҳотчиёнаи социализм, ки аз К. Каутский ва Э. Бернштейн боқӣ мондааст, дар ақидаҳои ревизионистони замони ҳозира ҳам афзалият дорад Ревизионизми муосир мисли ҳаштод сол қабл аз ин зарурати революцияи социалистиро инкор мекунад. Вай объективиятро инкор намуда, тактикаи минбаъдаи эволюциониро, ки он ба синфҳои дорои ҷамъияти капиталистӣ хавф намеорад, афзал мешуморад. Албатта, нуқтаи назари ревизионистон ҳам ба революцияи социалистӣ махсусан дар шароити бо суръат ҷорӣ шудани комьёбиҳои илму техника ба тағирот дучор меояд. Дар пеши назари марксистон-ленинчиён ҳам революцияи социалистӣ танҳо ба монанди фатҳи Қасри зимистона намудор намешавад. Шароитҳои таърихӣ тағьир ёфтанд, марҳалаи нави тараққиёти иттиҳоди инсоният фаро расидааст ва аз ин рӯ, бояд шаклу воситаҳо ва усулҳои ба амал овардани революция ҳам дигаргун шаванд. Аммо барои капитализм альтернатива мавҷуд аст. Ин альтернативаи социалистӣ мебошад. Ин революцияи социалистии типи мо нахоҳад буд, чунон ки барои капитализм социализми айёми мо бо хусусиятҳои ҳозираи миллиаш альтернатива буда наметавонад. Воқеияти марҳалаи нави илмию техникии тараққиёти ҷамъиятӣ заминаҳо ва шаклҳои худии азнавсозии ҷамъиятро фароҳам меоварад. Ҳоло бошад, социал-ревизионизм дар бораи революция сухан ронда, концепцияи социологҳои америкоиро, ки категорияи «революция»-ро чун зуҳуроти иҷтимоию сиёсӣ бо модернизация баробар мешуморанд, тарафдорӣ мекунад. Чунин фаҳмиш маънии табиию таърихии категорияи «революция»-ро ба эътибор намегирад, зеро худи процесси тараққиёти ҷамъияти инсонӣ на аз ҷиҳати иҷтимоӣ, балки аз ҷиҳати техникию технологӣ мулоҳиза карда мешавад.

Ревизионистон аз паси буржуазия рафта, ба ҷамъияти воқеии социалистӣ, ки дар СССР ва дигар мамлакатҳо барпо карда шудааст,[1] ҷамъияти капиталистиро муқобил мегузоранд. Ҳамин тариқ, ба социализми реалӣ социализми «демократӣ», ба системаи «тоталитарӣ»-и социализм ҷамъияти озоди капиталистӣ ва ғайра муқобил гузошта шудааст. Ба муносибати роҳи КПСС оид ба бозсозӣ ва навсозии социализм, ки дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС эълон карда шуд ва онро съезди XXVII партия ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ тасдиқ намуд, хоинони марксизм оид ба пешомадҳои социализм боз изҳори ақида мекунанд. Ревизионистон агар пештар асосан

барои ба марксизм бахшидани симои «инсонӣ», «либерализация» ва «гуманизация» кардани социализм мекӯшида бошанд, акнун исбот кардани мешаванд, ки ба социализмислоҳоти куллии системаи иқтисодӣ ва сиёсӣ ҳам ёрӣ расонда наметавонад. Маҳз ҳамин фикрҳо дар ақидаҳои Р. Гароди, М. Чилас ва дигар ревизионистони каму беш маълум асосӣ буданд.

Ходимони асосии социал-реформизм ҳангоми баҳодиҳӣ ба социализм ва пешомадҳои он боз ҳам дуртар мераванд. Онҳо ҳамаи проблемаҳои ҷамъияти воқеии социалистиро дар номукаммалии худи социализм чун зинаи формация мебинанд. Раиси фахрии партияи социал-демократии Германия, президенти Интернационали Социалистӣ Вилли Брандт борҳо қайд кард, ки ҳалли ҳамаи вазъиятҳои кризисноки ҳаёти мамлакатҳои социалистӣ танҳо бо роҳи даст кашидан аз ҳукмфармоии партияи коммунистӣ ба ҷамъият имконпазир аст. Онҳо ба сифати мисол ба социализми «беадабона» капитализми «боодобона»-ро, ки мувофиқи даъвои социал-ревизионистон ба «қонуният», «озодӣ», «эҳтироми ҳуқуқҳо ва қадру қимати» шахсияти озод асос ёфтааст, муқобил мегузоранд.

Ҳамаи ин дар сурате ҳаққонӣ мебуд, ки агар худи ҷамъияти Ғарб ҳуқуқҳои гражданинҳои худашро дар амал таъмин мекард. Зеро зуҳуроти парламентаризм ва демократияи буржуазӣ бинобар аз ҷиҳати аломатҳои моликият ва иҷтимоӣ нобаробар будани одамон ҳамеша маҳдуд мебошанд. Онҳо дар ҳолатҳои беҳбудии нисбии ҷамъияти капиталистӣ самаранок амал намуда, вале дар вазъиятҳои кризиснок симои ҳақиқии худро пурра нишон медиҳанд.

Дар айни замон дар мамлакати мо догмаю қолабҳои социализми казармавӣ қатъиян бартараф намуда, хатоиҳои соҳаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавию идеологӣ ислоҳ карда мешаванд. Ҳоло зарурати объективона қиёс кардани нуқтаҳои назар, баҳодиҳӣ ба пешомадҳои мубориза синфӣ дар мамлакатҳои капиталистӣ, муайян кардани роҳҳо ва шаклҳои гузариш ба социализм дар шароити демократияи Ғарбӣ дар марҳалаи революцияи илмию техникӣ ба миён омадааст. Зеро аксарияти партияҳои социал-демократие, ки ба Интернационали Социалистӣ дохил мешаванд, аз ҳуҷҷатҳои программавии худ нуктаю хулосаҳоро дар бораи муборизаи синфӣ, мавқеъ ва роли синфи коргар дар процесси ҷаҳонии революционӣ истисно кардаанд. Мубоҳисаҳое, ки чандин даҳсолаҳо давом доранд, метавонанд минбаъд ҳам давом кунанд, вале ҳақиқати ҳаёти ҷамъиятӣ дар шароити гузаштан аз системаи индустрӣ ба системаи илмию техникӣ нишон медиҳад, ки ҳам мавқеи коргар, ҳам роли вай дар прогресси иҷтимоӣ хеле тағьир ёфтааст. Аз ӯҳдаи ҳалли проблемаҳои умумии муосир акнун танҳо тамоми инсоният пешқадам баромада метавонад, зеро аломатҳои даҳшатноки кризисе, ки ба тамаддуни мавҷуда таҳдид мекунад, ба назар намоёнанд. Дар айни ҳол дар структура ва ҳудуди синфи коргар, шуур ва муносибати ҷамъиятии вай дигаргуниҳои муҳим ва ҷиддӣ ба амал меоянд. Муносибат ба моҳияти диктатураи пролетариат ва баҳодиҳӣ ба он дар замони ҳозира ва оянда муҳим мегардад, зеро ин масъала дар маркази ихтилофоти назариявӣ ва сиёсии коммунистон ва ревизионистон қарор гирифта буд.

Инкор карда шудани диктатураи пролетариат аз тарафи социал-демократияи рост, ки онро бори аввал К. Каутский ва Э. Бернштейн изҳор карда буданд, дар фаъолияти партияҳои французӣ, шведӣ, бельгиягӣ ва дигар партияҳо равшан зуҳур меёбад. Дар солҳои 70-ум, ки дар як қатор партияҳои коммунистии мамлакатҳои Ғарб равияи ревизионистӣ вусъат гирифта, чун «еврокоммунизм» муайян гардид, эъти-

роф накардани диктатураи пролетариат бо қувваи нав ифода ёфт. Баъди мубоҳисаи тезутунди байни КПСС ва Партияи Коммунистии Италия, ки оид ба ин масъала дар саҳифаҳои журналҳои «Коммунист» ва «Ринашита» барпо гардида буд, он дар конференцияҳои назариявӣ ва вохўриҳо боз ба миён гузошта шуд. Диалектикаи тараққиёти тамаддуни ҷаҳонӣ нишон медиҳад, ки дар мубориза барои ҳалли масъалаи оянда на фақат синф, балки тамоми тамаддуни ҷаҳонӣ диктатураи тафаккури умумисайёравӣ лозим аст, ки он проблемаи бақои инсониятро дар назди хавфи фалокати умумӣ ҳал карда метавонад.

Ҷустуҷўи нуктаҳои нави назариявӣ, кор карда баромадани концепцияи тафаккури нави сиёсӣ барои барҳам додани душманӣ ва нофаҳмии байни партияҳои коммунистӣ ва социал-демократӣ шароит фароҳам овард. Ба ин баҳои танқидӣ додан ба натиҷаҳои ба даст овардаамон, ба кўшиши нишон додани ҷамъияти воқеии социалистӣ ҳамчун ҷамъияти мутараққӣ ва идеалӣ, тасаввуроти мо дар бораи социализм, ки чи тавре дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС гуфта шуд, ба дараҷаи солҳои 30—40-ум қарор гирифтааст, мусоидат менамояд. Вохўрии ҳайати вакилони КПСС бо намояндагони партияҳо ва ҳаракатҳои гуногун, ки ба ҷашнгирии 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь омада буданд, сўҳбат бо роҳбарияти Интернационали Социалистӣ нишон доданд, ки барои даст кашидан аз фаҳмиши социал-демократияи замони ҳозира ҳамчун самти муқобил ба ҳаракати коммунистӣ шароитҳои зарурӣ фароҳам омадаанд. Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС инчунин саъю кўшишро барои дигаргун сохтани соҳаи идеология, кор карда баромадани идеологияи навсозӣ ва барҳам додани қолабҳо ва одатҳои кўҳнаи фаҳмиши социализм ифода кард.

Наздикшавии мавқеъҳо бо социал-демократия аз рўи як қатор масъалаҳо чунин маънӣ надорад, ки ихтилофоти байни самтҳои асосии ҳаракати байналхалқии коргарӣ, махсусан оид ба проблемаҳои назария ва амалияи социализми реалӣ барҳам дода шуда бошад. Ҳатто ҳозир ҳам ревизионизм кўшиш мекунад, ки дар бозсозии ҷамъияти мо шикаст хўрдани идеяҳои коммунистиро бинад. Аммо ҳақиқати бозсозӣ чунин аст: чунон ки инкори назарияи марксистӣ-ленинӣ ҷой надорад, мисли ҳамин ревизионизми советӣ ҳам буда наметавонад. Он чӣ, ки ревизионизм аз паси идеологҳои буржуазӣ рафта, барои социализми «ҳақиқӣ» айбдор мекунад, тасаввуроти догматикӣ ва решаҳои фаҳмиши социализми давраи сталинӣ асту халос. Дасткашӣ аз панду ҳикматҳои кўҳна ва илтиҷои нимзоҳидона маънии дурравӣ аз принципҳои социализмро надорад, ки муҳимтарини онҳо «ҳама чиз барои инсон, ҳама чиз барои беҳбудии инсон» мебошад.

## Сухан ба вакили Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС

# Ҳамнафаси замон бошем

МАН аз Конференцияи XIX партиявӣ баргашта ва дар вохӯриҳо бо меҳнаткашони иттиҳодияамон ва шаҳри Қайроққум таассуроти худ ро аз форуми беназири коммунистон нақл карда фаҳмидам, ки кори коллективеро, ки ба он роҳбарӣ менамоям, бо роҳи нишондодаи конференция ҳамеша фикран муқоиса мекунам. Конференция ба мо қувваи бузурги бунъёдкорӣ бахшид. Резолюцияҳои он кафолати дастгирӣ кардани ҳар гуна ташаббусҳои навоварона дар роҳи бозсозӣ мебошанд.

Аввалин саволе, ки мебоист ба он ҷавоб медодам, ин буд, ки коллективи мо дар бобати демократиконии муносибатҳои дохилии истеҳсолӣ чӣ гуна комьёбиҳо ба даст овардааст? Ҷавоби он якхела набуд. Фаъолии коргарон вусъат ёфт, акнун онҳо фикру мулоҳизаи худро рӯирост мегӯянд, нисбат ба онҳое, ки ба бозсозӣ мамониат мекунанд, оштинопазир мебошанд, ҳамаи он чиро, ки ба кор халал мерасонад, кушоду равшан нишон медиҳанд. Мутаассифона, муносибати маҳдуди идоравӣ, номутобиқатии амалиёт ҳанӯз ҳам ба кор халал мерасонанд. Гӯё коллективи меҳнатӣ соҳиби мустақилият гардидааст, ки онро Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ муҳайё кардааст, механизми нави хоҷагӣ мавҷуд аст, ки мо онро се сол боз ҷорӣ менамоем. Аммо бисьёр ташаббусҳои моро фонду лимитҳо барбод медиҳанд. Дар ин бобат мо мисли пештара оҷизем.

Бисьёр одамон дар шароити ошкорбаёнӣ нағз гап заданро ёд гирифтанд. Вале ман аз чунин «нотиқон» пурсиданӣ ҳастам: канӣ кори амалии шумо, канӣ саҳми шахсии шумо ба бозсозӣ? Махсусан вақте, ки ман саросемакории роҳбарон, программаи аниқи амалиёт надоштани онҳо, тарсу ҳароси онҳоро аз гум кардани мизи роҳбарӣ мебинам, ба онҳо чунин саволро доданӣ мешавам. Танҳо интихоб ва пешбарӣ кардани онҳое, ки маҳорату кордониашонро дар амал исбот кардаанд, ҳамқадаму ҳамнафаси замон мебошанд ва кӯшиши чизи кӯҳнаро ба ниқоби нав мувофиқ карданӣ надоранд, ба мо кӯмак мерасонад, ки аз ин қабил роҳбарон халос шавем.

Дар иттиҳодияи мо роҳбарони звенои боло ва миёна интихоб карда мешаванд. Ҷолиби диққат аст, ки интихоби роҳбарони цеху сменаҳо ва бригадаҳо на фақат ба вусъати фаъолияти меҳнатӣ, балки ба беҳтаршавии нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ ва муҳити маънавию психологӣ ҳам мусоидат менамояд. Ин фаҳмост: одамон кӯшиш мекунанд онҳоеро тарафдорӣ намоянд, ки ба онҳо бовар кардаанд.

Коллективи мо дар давоми се соли охир аз санҷиши ҷиддӣ гузашт. Офати табиии соли 1985 зарари калон расонд. Нисфи иқтидорҳои истеҳсолӣ нобуд шуданд, зиёда аз 900 оила бе хонаю ҷой, 32 фоизи коркунон бе кор монданд. Мо ба ин вазъияти душвор тоб овардем. Аммо аз тарафи баъзе касон нисбат ба мусибати умумии одамон фориғболию бепарвоӣ низ зоҳир гардид. Баъзеҳо ба кор набаромаданд, дигарон ҳамоно баъди ин мусибат аз шаҳр баромада рафтанд. Дар байни онҳо шахсоне низ буданд, ки пештар онҳоро ба дигарон ибрат нишон

медодем. Аз ҳама аломавараш ин аст, ки дар байни онҳо коммунистон, роҳбарон низ буданд. Умуман чи гуна одам будани ҳар кас маълум шуд. Дар қарори ҳамон вакт қабулгардида дар борai барқарор кардан ва ба ҷои истеҳсолоти харобшуда сохтани истеҳсолоти нав ғамхории партия ва мамлакат нисбат ба коллективи мо равшан зоҳир шуд. Дар мӯҳлати кӯтоҳтарин муяссар шуд, ки истеҳсолоти қолинбофӣ, умури ёрирасонро пурра барқарор намуда, ҷузъи ресандагию бофандагиро ба кор андозем ва аз зери харобаҳо таҷҳизоти технологиро берун бароварда, дар анборҳо муваққатан ҷой гиронем.

Дар баробари ин мо барои ҷорӣ кардани механизми нави хоҷагӣ кори зиёди мураккабро ба субут расондем. Структураи идоракунии иттиҳодия содда гардонда, як қатор умур аз нав ташкил карда шуд. Ҳаёти ҳаррӯзаи коллектив демократӣ гардид: дар ташкили мусобиқа ошкорбаёнӣ таъмин карда шудааст, масъалаҳои иҷтимоӣ ва дигар масъалаҳоро советҳои коллективҳои меҳнатӣ ҳал мекунанд, танқид ва худтанқидкунӣ ба меъёри муқаррарӣ табдил ёфтааст. Соли гузашта дар маҷлисҳои комитети партиявӣ ҳисоботи 107 нафар коммунистон ва бори нахуст ҳисоботи 7 нафар роҳбарони бепартиявӣ шунида шуд. Ин барои пурзӯр шудани кори сиёсӣ ва ташкилотчигӣ, тарбияи кадрҳо ёрӣ расонд. Роль ва обрӯю эътибори ташкилотҳои цехӣ ва ибтидоии партиявӣ, котибони онҳо афзуд. Ин кор дар рафти ҳисоботу интихоботи ташкилотҳои партиявӣ давом дорад.

Дар резолюцияи конференцияи партиявӣ гуфта шудааст: «Имкониятҳои механизми нави хоҷагидориро истифода бурда, зудтар бозорро бо моли гуногун ва ҳар навъ хизматрасонӣ таъмин намуда, кори бештар баровардани моли мавриди истеъмоли халқро дар ҳама ҷо вусъат додан зарур аст. Ба куллӣ нав кардани техникаи саноати сабук ва дигар соҳаҳое, ки моли сермасриф мебароранд, талаб карда мешавад». Ин суханҳо ба мо, қолинбофон, бевосита дахл доранд. Механизми нави хоҷагӣ имкон дод, ки ҳар сол плани молфиристониро иҷро намоем. Афзоиши истеҳсоли маҳсулоти молӣ дар се сол 25 фоизро ташкил дод, ҳосилнокии меҳнат 21 фоиз афзуд, интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ хеле мустаҳкам гардид. Дар баробари ин соли гузашта ба аҳолӣ ба маблағи 330 ҳазор сӯм хизмати пулакӣ расонда шуд. Фоидаи корхона 32 фоиз афзуд, ки имкон дод барои то соли 2000 программаи навсозӣ тартиб дода шавад. Мувофиқи он 50 фоизи маблағи бадастовардаи коллектив барои навсозии техникӣ ва 32,6 фоизаш барои тараққиёти иҷтимоӣ сарф хоҳад шуд.

Накшаҳои мо калонанд. Ба кор андохтани хелҳои нави дастгоҳҳои сермаҳсул, таъмини гуногунрангии маснуот, кор фармудани навъҳои нави ашёи хом, ки хосиятҳои истифодаи маснуотро беҳтар мегардонанд, аз қабили ҳамин накшаҳо мебошанд. Рассомони мо нусхаҳои наву нодирро кор карда баромада, шаҳодатномаи муаллифӣ гирифтанд. Ҳамаи ин ба мо имкон медиҳад, ки барои бозори ҷаҳон қолин истеҳсол намоем. Аз худи ҳозир ба воситаи «Тоҷиквнешторг» барои фурӯхтани маснуот дар Япония, Покистон, Голландия бо фирмаҳои хориҷӣ гуфтугӯ мекунем.

Бозори дохили мамлакатамон низ диққат талаб мекунад. Харидор барои интихоби мол имконият дорад, аз ин рӯ, вай ба сифат ва ороиши бадеии маҳсулот серталабӣ зоҳир менамояд. Қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ вазифаи имрӯзаю ояндаи қолинбофон мебошад. Дар шароити фаровонии молҳои бозор агар мо ҳуқуқ пайдо кунем, ки нархи маҳсулотамонро худамон муқаррар намуда, вобаста ба рафти фурӯш зуд онро тағйир диҳем, он гоҳ ин ҳам барои иттиҳодия, ҳам барои харидор муфид мебуд. Ҳоло ин масъала ҳал нашудааст ва дар ин бобат амру фармони вазоратро ба эътибор нагирифтан душвор аст.

Комьёбиҳои иқтисодии мо аз бисьёр ҷиҳат вобаста ба муносибата-

мон ба одамон мебошанд. Дар он ҷое, ки ғамхорӣ дар бораи одамон асоси кори маъмурият ва ташкилоти партиявӣ қарор гирифтааст, корҳо пеш рафта, бозсозӣ бо суръати тез давом мекунад. Дар ин бора дар конференцияи партиявӣ низ сухан рафт. М. С. Горбачёв, аз ҷумла, гуфт: «Дар мамлакати мо системаи васеи ғамхории ҷамъият дар ҳаққи инсон ташаккул ёфтааст, вале дар марҳалаи ҳозираи тараққиёт мо ҷиҳатҳои сусту камбудиҳои онро мебинем...».

Қамбудиҳои ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ дар иттиҳодия ҳанӯз бисьёр бошанд ҳам, вале пешравӣ дар ин бобат ҳис карда мешавад. Мо дар баробари ба ҷо овардани корҳои зиёди оиди барқарор намудани биноҳои истеҳсолӣ ва таҷҳизот вазифаҳои беҳтар кардани шароити меҳнат ва маишати одамонро аз мадди назар дур намекунем. Дар ҳудуди иттиҳодия биноҳои маъмурию маишӣ аз таъмир бароварда, хонаҳои нави либоспӯшӣ бино карда, ошхонаҳои кӯҳна барқарор ва ошхонаи нави миллӣ сохта шудаанд.

Иттиҳодия ба ёрии беруна интизор нашуда, корҳои барқароркунӣ ва сохтмонро бо усули хоҷагӣ ташкил намуд, бо ин мақсад шумораи коркунони цехи таъмиру сохтмонро зиёд карда, шӯъбаи лоиҳакашию конструкторӣ кушод, ки дар он лоиҳаи биноҳои истиқоматӣ ва объектҳои иҷтимоию маишӣ тайёр карда мешавад. Охири соли гузашта дар соҳили обанбори Қайроққум профилакторияи дорои 100 ҷой ба истифода дода шуд. Ҳоло сохтмони шифохонаи обӣ дар назди профилактория ба охир мерасад. Бо мақсади беҳтар намудани кори оммавии маданӣ чойхона ба клуб табдил дода шуд, ки акнун дар он маҷлисҳои тантанавӣ барпо мегарданд, кинофильмҳо намоиш дода мешаванд, маҳфилҳои ҳаваскорони санъат кор мекунанд. Дар зали пештараи спорт маркази ҷавонон ташкил шуд, дар ин ҷо клубҳои наврасон ва техникҳои ҷавон мавҷуданд. Бо қувваи иттиҳодия стадион таъмир карда шуд.

Дар фабрикаи қолинбофӣ маркази солимгардонӣ буньёд гардид, ки ҳаммом, хонаҳои истироҳату фароғат, зали спортро дар бар мегирад. Мусиқии дилнишин, машғулияти спортӣ барои беҳтар шудани кайфияти коркунони фабрика ёрӣ расонда, дар ниҳояти кор ба афзоиши самараи истеҳсолот мусоидат менамояд.

Бо ташаббуси комитети иттифоқи касаба дар иттиҳодия боз як ҷузъи нави структурӣ — хоҷагии манзилию коммуналӣ ташкил карда шуд, ки ба қолинбофон аз сохтани гулдастаҳои идона сар карда то таъмири квартира ё асбобҳои мураккаби электрикӣ зиёда аз 30 хел хизмати пулакӣ мерасонад. Танҳо дар нимаи якуми соли ҷорӣ ба онҳо бештар аз 120 ҳазор сӯмина хизмат расонида шудааст.

Душвориҳои зиёди кори коллективи иттиҳодия паси сар шуданд, зараре, ки офати табиӣ расонда буд, асосан бартараф шудааст. Аммо корҳои зиёди пуршиддати оиди ба дараҷаи нави техникӣ расондани корхона ва вусъати соҳаи иҷтимоӣ дар пешанд. Ҳамаи ин ҳам савияи нави тафаккур, ҳам демократиконии минбаъдаи муносибатҳои дохили истеҳсолотро тақозо дорад. Дар ин роҳ фақат қадамҳои нахустин гузошта шудаанд. Бо вуҷуди ин ман чунин мешуморам, ки дар давраи аз съезди XXVII КПСС то Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ коллективи иттиҳодия мувофиқи талаботи бозсозӣ амал мекард. Акнун ба мо лозим аст, ки натиҷаҳои бадастомадаро афзун гардонда, хатоҳои пештараро такрор накунем ва кӯшиш намоем, ки ба хатоҳои нав ҳарчи камтар роҳ диҳем. Ба ин ошкорбаёнӣ ва худидоракунии васеъ дар коллектив кафолат дода метавонад. Ин ҳамон роҳест, ки конференция нишон додааст.

**Я. АЗИМОВ,**
**директори генералии Иттиҳодияи истеҳсолии қолинбофии ба номи В. И. Ленини шаҳри Қайроққум.**

Қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС — дар амал!

# ҲОКИМИЯТИ КОМИЛИ СОВЕТҲО: АЗ СУХАН БА АМАЛ

*«Мизи мудаввар»-и ғоибонаи журнал*

Ҳаёт вазифаи баркарор кардани хокимияти комили Советхои депутатхои халкиро бо чиддияти тамом ба миён гузошт. Дар Конференцияи XIX умумииттифокй партия ба халли куллии ин проблема ба таври комплексй муносибат кард. Принципи зерини асосй баён карда шуд: ягон масъалаи давлатй, хочагй ё ичтимоӣ бидуни иштироки Советхо ҳал намешавад.

Редакцияи журнал барои мухокимаи васеи роххои асосии амалй гардондани нуктахои резолюцияи конференцияи партиявй «Дар бораи демократиконии чамъияти советй ва ислохоти системаи сиёсӣ» ба як катор депутатхо, коркунони партиявию советй, намояндагони зиёён мурочиат намуд ва дар зер фикру мулохизахои ононро чоп мекунад.

Дар «мизи мудаввар»-и ғоибона инхо ширкат варзиданд:

**3. Гулова**, сардори бригадаи зироаткории колхози «Съезди XXII партия»-и райони Орчоникидзеобод, депутати Совети Олии РСС Точикистон, вакили Конференцияи XIX умумииттифокии партиявй; **А. Очилов**, раиси комичроияи Совети депутатхои халкии райони Рохи Охани шахри Душанбе; **А. Тохиров**, раиси комичроияи Совети кишлоки Зайнаббибии райони Ленин; **В. Ҳочиев**, котиби якуми комитети партиявии райони Фрунзе; **А. Шарифов**, раиси комичроияи Совети депутатхои халкии райони Ленин; **Н. Верхоглазенко**, чонишини раиси комичроияи Совети депутатхои халкии вилояти Ленинобод; **С. Қосимов**, мудири кафедраи хукуки давлат ва сохтмони советии Университети давлатии Точикистон ба номи В. И. Ленин; **Ч. Лафизов**, вазири молияи РСС Точикистон; **А. Грищенко**, чонишини Раиси Госплани РСС Точикистон; **Р. Юнусова**, чонишини раиси совети коллективи мехнатии фабрикаи чўроббофии Душанбе; **В. Криворучко**, раиси совети коллективи мехнатии иттиходияи «Точикмебель»; **Д. Серебряков**, мудири шўъбаи маъмурию юридикии Совети Вазирони РСС Точикистон; **А. Ғаффоров**, ходими илмии Институти физики-техникии АИ РСС Точикистон; **Н. Григорьев**, ветерани партия, чанг ва мехнат; **Н. Сафаров**, чонишини мудири шўъбаи Президиуми Совети Олии РСС Точикистон; **И. Кругляков**, раиси комичроияи Совети депутатхои халкии райони Марказии шахри Душанбе; **С. Одинаев**, котиби комичроияи Совети депутатхои халкии райони Ҳисор.

## ДАР МАДДИ АВВАЛ — МАНФИАТИ КОР

**Муқаррар намудани ҳокимияти комили Советҳои депутатҳои халқӣ ҳамчун заминаи давлатдорӣ ва худидоракунии социалистӣ дар мамлакатамон самти асосии ислоҳоти системаи сиёсист.**

**(Аз резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС)**

**Редакция: Сабаб чист, ки холо дар фаъолияти Советхо камбудихо мавчуданд ва мехнаткашон аз кори онхо каноатманд нестанд?**

**З. Гулова:**

— Конференция, мисли чароғи фурӯзон, ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти моро мунаввар сохт. Ва дар назди мо манзараи комьёбиҳои дар давраи гузашта ба даст овардаамон кушода шуд, равшан гардид, ки чӣ корҳоро бетаъхир ба ҷо оварданамон зарур аст. Наметавон ҳис накард, ки коргарону колхозчиён душвории рафъи монеаҳои сари роҳи тараққиёти бисьёр соҳаҳои хоҷагии халқро басо хуб дарк намуда, ба ҳамаи он чи ки ба бозсозӣ халал мерасонад, қатъиян муқобил мебароянд. Масалан, кооперацияро мегирем. Кори хайр аст он. Вале ин ҳаргиз чунин маъно надорад, ки маҳсулотро аз магазини давлатӣ харида ду баробар зиёд фурӯхтан мумкин бошад. Деҳқонон дар зери офтоби тафсон сабзавоту картошка парвариш карда, ба дӯконҳо месупоранд. Аммо сабаб чист, ки ин ҳама на дар дӯконҳои давлатӣ, балки кооперативӣ пайдо мешавад. Кӣ бояд назорат бикунад? Албатта, пеш аз ҳама Советҳо. Вале иқрор бояд шуд, ки мо, интихобкардагони халқ, манфиатҳои интихобкунандагони худро бояду шояд ҳимоя намекунем. Аз ин ҷост ки меҳнаткашон аз кори Советҳо, комитетҳои иҷроияи онҳо қаноатманд нестанд. Қабл аз ин, то конференция ҳам, аз хусуси таъмин кардани ҳокимияти комили Советҳо бисьёр мегуфтанд. Акнун ин ҳокимият дода шудааст ва вақти он расидааст, ки аз сухан ба амал гузарем.

**А. Очилов:**

— Барои чӣ баъзан аҳолӣ аз кори Совети районӣ ва комиҷроияи он розӣ нест? Ба фикри ман, монеаҳои сари роҳи фаъолияти комитети иҷроияро бартараф бояд кард. Звенои районии Советҳои маҳаллиро ба аҳволи писарандар гузоштан нашояд. Алҳол ҳамаи ресурсҳои моддӣ дар ихтиёри комитети иҷроияи шаҳр аст ва он фикри моро на ҳамеша ба эътибор мегирад.

Дар бораи органҳои советиро иваз кардани комитетҳои партиявӣ низ гуфтан мехостам. Ин аҳвол дар ҳама ҷо вуҷуд дорад. Ягон қароре нест, ки дар он комитетҳои партиявӣ ибораҳои «вазифадор карда шаванд», «ба Советҳо супориш дода шавад» ва амсоли инро нанависанд. Гурӯҳҳои партиявии назди Совети депутатҳои халқии район бо чӣ кор машғуланд? Рӯзномаи сессияи навбатиро тасдиқ карда, муайян менамоянд, ки сессия дар зери раёсати кӣ мегузарад, номзадии раисро кӣ пешбарӣ мекунад. Магар Совет ин масъалаҳоро худаш ҳал карда наметавонад? Дар яке аз резолюцияҳои конференцияи партиявӣ комилан дуруст навишта шудааст: ислоҳоти дарпешистодаи системаи сиёсӣ бояд вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатиро дар асоси концепцияи ленинии мақоми Партияи Коммунистӣ ҳамчун пешоҳанги сиёсии ҷамъият ва роли Советҳо ҳамчун ҳокимияти халқ аниқ фарқ кунонад.

**А. Тоҳиров:**

— Ба фикрам, мо бисьёр масъалаҳоро баҳудаву беҳуда маслиҳат мекунем. Масалан, баъзе деҳотиёнро асоснок, дар сурати мавҷуд будани ҳуҷҷатҳои зарурӣ аз андози хоҷагии қишлоқ озод мекунем. Барои чӣ ба ин розигии шӯъбаи районии молияро гирифтанамон лозим?

**В. Ҳоҷиев:**

— Камбудиҳои ҷиддии фаъолияти Советҳо на имрӯзу дирӯз пайдо гардиданд, онҳо дар тӯли солҳо ғун шудаанд. Чунончи, дар даҳ соли охир дар шаҳр якчанд маҳаллаи истиқоматӣ буньёд карда шуд, вале дар вақташ тараққии шабакаи нақлиёт, масъалаҳои ташкили савдо, хизмати маишӣ, фароғати меҳнаткашон бояду шояд мулоҳиза карда нашуда буданд. Душворию ноқаноатмандӣ ҳам аз ҳамин ҷост. Мардум ба комитети иҷроия меравад, вай бошад, бисьёр масъалаҳоро мустақилона ҳал карда наметавонад.

**А. Шарифов:**

— Органҳои болоӣ ҳамоно ба корҳои Советҳои маҳаллӣ дахолат

мекунанд. Бисьёр вақт онҳо масъалаҳои иловагиро ба миён мегузоранд. Охир мо ҳал кардани кадом масъалаҳоро худамон медонем-ку. Баъзан чунин воқеъ мешавад, ки плани перспективии кор тартиб дода шудаасту ба мо гузарондани чорабиниҳои тамоман дигарро тавсия мекунанд. Ё худ, боз як факт. Дар яке аз сессияҳои худ мо масъалаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодии районро мавриди муҳокима қарор додем. Ба аъзои комиҷроия, сардори колоннаи механиконидашудаи сайёр барои камбудиҳои кораш выговор эълон кардем. Вале Совети Вазирони республика эрод гирифт, ки гӯё мо аз ваколатамон суиистеъмол кардаем.

**Бино ба маълумоти мутахассисони Маркази омӯзиши афкори ҷамъиятии Институти социологияи Академияи илмҳои СССР, ба Советҳо баргардонда додани ҳуқуқу ваколатҳои органи ҳақиқии ҳокимият боиси паст шудани роли органҳои амрдиҳанда — комитетҳои иҷроия немегардад. Аксарияти иштироккунандагони пурсиш (87 фоизашон) боварӣ доранд, ки дар шароити нав комитетҳои иҷроия имконияти бештаре пайдо мекунанд.**

# БОЗСОЗӢ ИН ҶУСТУҶӮ АСТ

**Худи ташкили кори Советҳоро нав кардан зарур аст: доираи масъалаҳое, ки фақат дар сессияҳо ҳал мешаванд, васеъ карда, ҳамин чиз ба назар гирифта шавад, ки ҳар Совет дар асоси қонун имконияти комил дорад бо назардошти шароити маҳаллӣ шаклу усулҳои фаъолияташро интихоб кунад.**

**(Аз резолюцияи Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС)**

**Редакция: Ба фикри шумо, бозсозӣ дар фаъолияти Советҳо дар чӣ зоҳир гардид?**

**С. Одинаев:**

— Солҳои охир Советҳои мо хеле фаъол шуданд (дар мо онҳо понздаҳто: районӣ, посёлкавӣ, қишлоқӣ). Дар ин бора ҳам муҳим будани масъалаҳои муҳокимашаванда ва ҳам пайдарҳамии амалӣ гардондани тадбирҳои андешидашуда шаҳодат медиҳад. Ҳисоботи депутатҳо дар назди интихобкунандагон ва коллективҳои меҳнатӣ мунтазам шуд. Тарзи гузарондани сессияҳо ҳам тағьир меёбад. Аз соли 1986 сар карда тезисҳои маърӯза як моҳ қабл аз сессия дар газетаи маҳаллӣ чоп мешаванд. Ин имкон медиҳад, ки ба муҳокимаи масъалаҳо беҳтар тайёрӣ бинем, ба онҳо чуқуртар сарфаҳм равем. Танқид ва худтанқид, пешниҳоди таклифҳои муфид чизи муқаррарӣ шудаанд. Услуби кори комитети иҷроияи район ҳам дигар мешавад. Кормандони он, чун қоида, ҳафтае се рӯз дар Советҳои поёнӣ шуда, бо депутатҳо мулоқот мекунанд, ба онҳо кӯмаки амалӣ мерасонанд. Худи депутатҳо ба роҳбарони район, республика аз рӯи масъалаҳои мухталифи ба миён гузоштаи интихобкунандагон бештар муроҷиат мекардагӣ шудаанд. Комитети иҷроия ба дигаргунсозии иҷтимоии қишлоқҳо диққати зиёде медиҳад.

**Чи тавре социологҳо қайд мекунанд, одамон зиёд кардани ошкорбаёнии фаъолияти Советҳоро роҳи муҳими бозсозӣ мешуморанд: 94 фоизи онҳо зарурати гузарондани маҷлисҳои кушода, ташкили репортажи телевизионии кори Советҳо, дар матбуот чоп кардани материалҳои муҳокимаи масъалаҳои муҳимтаринро қайд менамоянд.**

**Редакция: Дар фаъолияти Советҳо баъди Конференцияи XIX партиявӣ чӣ гуна навигарӣ пайдо шуд?**

**А. Очилов:**

— Мо программаи комплексии ба миёнгузоштаи конференцияро оид ба тағьир додани структураи ҳамаи Советҳо, навсозии системаи интихоботӣ, фарқ кунондани вазифаҳои органҳои партиявӣ ва советӣ, принципҳои нави ташаккули бюҷети маҳаллӣ ва ғайраро бо диққати калон меомӯзем. Вале аввал шароити кори Советҳоро тағьир дода, структураи комитети иҷроияро ҳарчи зудтар дигар кардан зарур. Агар пеш ба кори корхонаҳои саноатӣ, нақлиёт, ташкилотҳои бинокорӣ коми-

тети районии партия назорат мекарда бошад, пас акнун ин ҳама ба зиммаи Совети районӣ ва комиҷроияи он гузошта мешавад. Дар район фаъолияти меҳнатии кооперативӣ ва индивидуалиро вусъат дода, бо ҳалли проблемаи манзил ҷиддӣ машғул шудан лозим. Шояд ин корро аз сохтмони индивидуалӣ сар кардан зарур. Ҳамин тавр ҳам карда истодаем. Вале дар ин ҷабҳа ҳам корамон пеш нарафта истодааст, чунки мисли пештара интизори нишондоди ташкилоти болоӣ мешавему имкониятҳои моддӣ зиёд нашудаанд.

Ана як мисол. Ҷамъбасти иҷрои плани тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии районро дар нимаи якуми соли ҷорӣ дар маҷлиси комитети иҷроия муҳокима намудем (қабл аз ин дар бюрои комитети районии партия мавриди баррасӣ шуда буд), ки дар он роҳбарони корхонаҳои қафомонда иштирок доштанд. Ба дараҷаи роҳбарӣ дар заводҳои конструкцияҳои оҳану бетонии № 2, иттиҳодияҳои истеҳсолии чӯбкоркунӣ, тамоку ва «Тоҷиктекстильмаш», комбинати абрешим ва комбинати панҷуми таълими истеҳсолӣ баҳои принципиалӣ дода шуд. Сипас чӣ шуд? Охир қарори қабулкардаи комиҷроия ҳамаи проблемаҳои коллективҳои меҳнатиро ҳал намекунад-ку. Онҳо аз мо ёрии амалиро интизоранд, вале дар шароити ҳозира комиҷроия чунин кӯмакро расонда наметавонад, зеро усули фармонфармоии ташкилотҳои болоӣ барҳам нахӯрдааст.

**И. Кругляков:**

— Чӣ гуна навигарӣ пайдо шуд? Муҳити сессияҳо тағьир ёфта, депутатҳо бештар фаъол гардиданд, баромадҳои онҳо характери принципиалӣ пайдо карданд. Ба фикрам, ба ҳамаи ин тағьир ёфтани тартиби гузарондани сессияҳо, аз ҷумла шиносоии пешакӣ бо маърӯзаҳо мусоидат намуд. Дар кори органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ — советҳои маҳаллаҳо ва советҳои «Масъаларо дар ҷояш ҳал менамоем» ном клубҳои микрорайонҳо низ расмиятчигӣ барҳам дода шуда истодааст. Ҳоло барҳақ масъалаи зиёд кардани ҳуқуқи онҳо гузошта шудааст. Ба фикрам, истифодаи маблағи ободонӣ, кабудизоркунӣ, кори спорти оммавиро бо ҳамин советҳо маслиҳат кардан, ба онҳо додани ҳуқуқи назорати кори муассисаҳои савдо ва хизмати маишӣ, муҳокимаи кирдорҳои алоҳидаи ноболиғон дуруст мебуд.

Боз як навигарӣ ҳамин аст, ки маҷлисҳои сайёри комиссияҳои доимӣ, гуфтугузори бевоситаи гражданинҳо оид ба проблемаҳои ҳалталаби район барпо мегарданд. Бо таклифи сокинон дар се маҳалла ҷамъомади умумии сокинон гузаронда шуд, ки дар натиҷаи ин ба қарорҳои комиҷроия дигаргуниҳои калон дохил карда шуданд.

**Н. Верхоглазенко:**

— Вақте ки ба мо ҳуқуқ доданд, ки плани сохтмони асосиро худамон тартиб диҳем, пинҳон намедорам, аввал бисьёр ноаниқиҳо буданд. Госплани республика чунин мешуморад, ки ин корро вай бояд иҷро кунад. Акнун ҳалли ҳамаи масъалаҳои сохтмон ба ихтиёри комиҷроияи вилоят дода шудааст. Мо нағз медонем, ки чиро аввал созему чиро баъдтар. Мо сохтмони манзил, объектҳои иҷтимоию маиширо ба дасти худ гирифтем ва ин комилан дуруст аст.

**А. Шарифов:**

— Ҳоло замони онҳоест, ки ташаббускор буда, доимо дар ҷустуҷӯянд. Алҳол комитети иҷроия супоришдиҳандаи даҳ объекти иҷтимоӣ-маишӣ ва маданиии арзиши умумии корашон 3 миллиону 245 ҳазор сӯм мебошад. Китобхона барои 120 ҳазор ҷилд, боғи маданият ва истироҳат, биноӣ маъмурии Совети посёлкаи Ленин, реконструкцияи стадион ва ғайра аз қабили онҳо мебошанд. Мо ташвишро бошуурона ба зимма гирифтем, чунки ба вазорату идораҳои мухталиф рафта, маслиҳату ризоият гирифтан ба диламон зад.

Дар рафти муҳокимаи Тезисҳои маърӯза дар конференцияи партиявӣ мо оиди тезонидани ҳалли масъалаҳои иҷтимоии деҳот низ таклифҳо пешниҳод карда будем. Аз ҷумла, таклиф намудем, ки вазифаи бапланигирӣ ва сохтмони объектҳои иҷтимоию маишӣ ва маданӣ ба зиммаи органҳои маҳаллӣ гузошта шавад, чунки вазорату идораҳо барои омӯхтану ба назар гирифтани манфиатҳои район имконияти кофӣ надоранд. Зиёда аз ин, онҳо ба ин манфиатдор ҳам нестанд ва баъзан фикри Советро ба назар намегирифтанд.

Гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ ва қонунгузорӣ дар бораи Советҳо ба зиммаи мо вазифаи дар амал таъмин намудани хоҷагидории комплексӣ ва самарабахш, мутобиқ ва назорат кардани фаъолияти корхонаю муассисаҳо ва ташкилотҳоро мегузорад. Мо барои ҳалли ҳамаи масъалаҳои дорои аҳамияти маҳаллӣ пурра ҷавобгарем.

Ҳозир оиди структураи Совети звенои районӣ ба Совети Вазирони республика таклифот тайёр карда истодаем. Масъала гузоштем, ки шӯъбаҳои соҳавӣ ташкил карда, музди кори кормандони органҳои советӣ аз нав дида баромада шавад. Тасаввур намоед: дар райони мо, ки ҳаҷми маҳсулоти саноаташ 36 миллион сӯмина, арзиши корҳои пудратиаш 98 миллион сӯмина ва гардиши моли фурӯхташавандааш 125 миллион сӯм аст, дар комиҷроия амалан одаме нест, ки барои кори ин соҳаҳои хоҷагии халқ ҷавобгар бошад. Тамоми ин кор ба ӯҳдаи комиссияи планкашии комиҷроияи район гузошта шудааст, ки он 5 коркун дораду моҳонаи ҳар кадомашон 112 сӯм аст. Мо имконият надорем, ки шумораи коркунонамонро ҳатто як кас зиёд кунем. Бинобар ин тайёр кардани қонунро дар бораи Советҳо қатъиян тезонида, вазифаҳои органҳои партиявию хоҷагӣ ва вазифаҳои моро аниқ кардан лозим.

Барои аз мутеъии органҳои хоҷагӣ наҷот додани Советҳои зинаҳои поёнӣ базаи моддию техникии онҳоро низ мустаҳкам кардан зарур аст. Ба фикрам, ин масъаларо дар миқёси республика бо роҳи, фарз кардем, дар назди Советҳо ё комиҷроияи онҳо ба тариқи таҷриба барпо кардани органҳои хурди хоҷагӣ ва бо техникаю маблағ таъмин намудани онҳо ҳал кардан мумкин мебуд. Ҳозир комитетҳои иҷроияи Советҳои посёлкаю қишлоқҳо ҳатто чизҳои муқаррарӣ — тракторро барои ободонии кӯчаҳо, мошинро барои кашонидани ахлот, барои ба мактабҳо ё муассисаҳо бурда расондани асбобу анҷом, автобусро барои кашондани кӯдакон илтимосу илтиҷо мекунанд. Масъалаи додан ё надодани ин ҳамаро роҳбари хоҷагӣ ҳал мекунад.

**Аз таҷрибаи кори Совети депутатҳои халқии посёлкаи Меҳнатободи райони Зафаробод.**

Дар фаъолияти як қатор Советҳои маҳаллии республика паспортҳои иҷтимоию демографии маҳалла, гузар, пункти аҳолинишин омили хубе гардидаанд.

Барои мисол ҳамин гуна паспортеро мегирем, ки симои иҷтимоии сокинони посёлкаи Меҳнатободро нишон медиҳад. Дар посёлка 1250 оила истиқомат мекунад ҳайати миёнаи ҳар оила 6 кас аст. Аз шумораи умумии аҳолӣ 3896 нафарашон мардон, 3994 нафарашон занон, 1529 нафарашон кӯдакони синни томактабӣ, 1409 нафарашон талабагон, 454 нафарашон хонандагони техникуми бинокорӣ, 298 нафарашон нафақахӯрон, 59 нафарашон иштирокчӣ ва инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ, 32 нафарашон қаҳрамонмодарон ва 85 нафарашон соҳибхоназанҳо мебошанд.

Мувофиқи паспорт, дар Меҳнатобод 67 депутати Советҳои посёлка ва район, 156 коммунист, 846 аъзои комсомол, 124 нафар одамони дорои маълумоти олӣ, 102 нафар инженерону техникҳо ҳастанд.

Паспорт ба бисёр дигар саволҳо низ ҷавоб медиҳад. Вай як навъ оинаи посёлка буда, ба органҳои советӣ имкон медиҳад, ки якҷоя бо ташкилотҳои партиявӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ кори худро дар коллективҳои меҳнатӣ ва дар ҷои истиқомат батафриқа ба роҳ монанд.

**С. Қосимов:**

— Конференцияи XIX партиявӣ ба ислоҳоти куллии системаи сиёсӣ ибтидо гузошт, ки мақсад аз он пурра барқарор намудани роли Советҳо ҳамчун органҳои комилҳуқуқи намояндагони халқ мебошад. Ба афзудани обрӯю эътибор ва роли Советҳо системаи нави структураи

ташкилӣ: навсозии системаи интихобот, тағьир додани органҳои олии ҳокимияти давлатии СССР, республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, барпо кардани президиумҳои доимоамалкунандаи Советҳои маҳаллӣ, ҷорӣ намудани тартиботи нави демократӣ, ташаккули комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ ва ғайра мусоидат хоҳад кард.

Ҳозир вазифаи асосӣ иҷрои резолюцияи конференция, дар амал татбиқ намуданиислоҳоти Советҳо мебошад. Моҳи апрели соли 1989 съезди депутатҳои халқӣ барпо мегардад, ки дар он органҳои нави ҳокимияти давлатӣ ташкил карда мешаванд. Интихоботи Советҳои республикавӣ ва маҳаллӣ ва дар ин асос ташкил кардани органҳои роҳбарикунандаи советӣ дар республикаҳо, кишварҳо, вилоятҳо, шаҳру районҳо ва посёлкаҳо тирамоҳи соли 1989 гузаронда мешавад.

Шубҳае нест, ки ба сифати кори Советҳо иҷрои қарор дар бораи пурзӯр намудани умури юридикии Советҳои депутатҳои халқӣ, гузарондани аттестацияи коркунони аппарат таъсири нек мерасонад. Вале ин кофӣ нест. Масъалаи тайёр кардан ва такмил додани ихтисоси коркунони аппарати Советҳоро низ ҳал кардан лозим аст. Аммо алҳол дар мамлакат маркази ягонаи тайёр кардани коркунони советӣ мавҷуд нест.

# ИМКОНИЯТҲОИ КАЛОН ДАР ПЕШАНД

**Советҳо бояд манбаъҳои устувори ба нормативҳои дарозмуддат асосёфтаи даромад, аз ҷумла даромад аз ҳамаи корхонаҳои территорияашон, дошта бошанд, маблағеро, ки барои тараққиёти иқтисодиёт ва беҳтар намудани зиндагии аҳолӣ, ҳифзи муҳит, иҷрои вазифаҳои дигари муҳим заруранд, ҷамъ намоянд, фондҳои ғайрибюҷетии тараққиётро аз даромади иловагӣ, аз ҷумла аз даромади аҳолӣ, барпо намоянд, маблағеро, ки дар натиҷаи роҳбарии моҳирона ба хоҷагӣ ва кордонии социалистӣ ба даст омадааст, озодона истифода баранд.**

**(Аз резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС)**

**Редакция: Ба фикри шумо, барои зиёд кардани имкониятҳои моддию молиявии Советҳо чӣ чораҳо бояд дид?**

**Ҷ. Лафизов:**

— Зарурати боисрори зиёд кардани пардохти корхонаҳои тобеи иттифоқӣ ба бюҷети дахлдори маҳаллӣ ба миён омадааст. Ба фикри ман, нормативҳои аз даромади корхонаҳое, ки дар территорияи Совет воқеъ гардидаанд, ба бюҷет ҷудо кардани маблағро низ зиёд кардан лозим аст. Ва ба ин ризоияти на Совети Вазирон, балки Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро бояд гирифт. Алҳол, якум, ҳама кор баръакс карда мешавад, дуюм, ҳиссаи маблағе, ки аз даромади корхонаҳо ба бюҷет дохил мешавад, ночиз аст. Масалан, заводи маснуоти заргарии Душанбе ба бюҷети маҳаллӣ ҳамагӣ ду фоиз, заводи «Тоҷикгидроагрегат» каме зиёдтар аз ду фоизи даромадашонро ҷудо мекунанд. Ин маблағ ба структураи бюҷетҳои дахлдор чандон таъсир намекунад.

Баъд, доираи корхонаҳоеро, ки бояд як қисми даромадашонро барои Советҳои маҳаллӣ ҷудо кунанд, васеъ кардан лозим. Кооперативҳоро низ ба ҳамин ҷумла ҳамроҳ бояд кард.

**А. Грищенко:**

— Роли Советҳо дар тартиб додани плани гардиши мол, адои хизмати аҳолӣ баланд мешавад. Масъалаҳои тараққӣ додани соҳаи иҷтимоӣ пурра ба ихтиёри Советҳои маҳаллӣ дода мешаванд. Онҳо бояд ин масъалаҳоро ба таври комплексӣ, бо ҷалб кардани ҳамаи манбаъҳо — корхонаҳо, кооперативҳо, аҳолӣ, қарзи банк ва ғайра ҳал намоянд.

Дар ин бобат истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ роли калон бозида метавонад. Ба меҳнати барои ҷамъият фоиданок ҳар қадар бештар ресурсҳои меҳнатӣ ҷалб карда шаванд, имкониятҳо ҳамон қадар афзуда,

базаи моддию молиявии Советҳои маҳаллӣ мустаҳкамтар мешавад. Ва барои ин дар республика аллакай корҳои зиёде ба ҷо оварда мешаванд.

**Редакция: Муносибатҳои ҳамдигарии байни Советҳои депутатҳои халқӣ ва советҳои коллективҳои меҳнатӣ ба кадом принципҳо бояд асос ёбанд?**

**Р. Юнусова:**

— Алҳол ин алоқаҳо хеле сустанд, ҳарчанд ки мо якҷоя барои ҳалли проблемаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии район бисьёр корҳоро иҷро карда метавонистем. Ҳар сол мо аз фоида маблағ ҷудо мекунем, вале маълум нест, ки он чи хел истифода мешавад. Ҳаминашро медонам, ки он то ба комиҷроияи район намерасад. Чунин аҳволро мӯътадил донистан амри маҳол аст.

Муносибатҳои Советҳои депутатҳои халқӣ бо коллективҳои меҳнатӣ ва советҳои онҳо дар Қонуни СССР «Дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва баланд бардоштани роли онҳо дар идоракунии корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо» аниқ муайян карда шудаанд. Мувофиқи қонуни мазкур, алалхусус, Советҳо, ҳангоми омода сохтан ва қабул кардани қарорҳои доир ба масъалаҳои сохтмони хоҷагӣ, иҷтимоию маданӣ, ки ба манфиати коллективи меҳнатӣ дахл доранд, фикру мулоҳизаҳои коллективҳои меҳнатиро ҷамъбаст мекунанд ва ба назар мегиранд. Ба фикри ман, муносибатҳои ҳамдигарии мо бояд дар асоси усулҳои шартномавии ҳисоби хоҷагӣ ва иқтисодӣ қарор гиранд.

**В. Криворучко:**

— Муносибатҳои байни Совети депутатҳои халқӣ ва совети коллективи меҳнатӣ масъалаи нав аст ва дар қонунҳо бояду шояд инъикос наёфтааст. Шояд, роҳҳои ба ҳам пайвастани манфиатҳои тарафайн бо мурури замон муайян шаванд. Вале аз ҳозир гуфтан мумкин аст, ки комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ бояд услуби корашонро тағьир диҳанд. То алҳол дар ҳуҷҷатҳои комитетҳои иҷроия ифодаи: директори корхона вазифадор карда шавад, ки барои сохтмони минтақаи истироҳат фалон қадар маблағ ҷудо кунадро дучор шудан мумкин аст. Вале ин масъаларо худи коллективи меҳнатӣ ҳал карданаш лозим-ку.

**Д. Серебряков:**

— Қонуни навро дар бораи Советҳои депутатҳои халқӣ бо фасли махсус — муносибатҳои ҳамдигарии Советҳо бо коллективҳои меҳнатӣ пурра карда, дар он ҳуқуқ ва вазифаҳои коллективи меҳнатиро нисбати Советҳо муайян намудан зарур.

**Аз таҷрибаи кори Совети депутатҳои халқии шаҳри Панҷакент.**

Аз тарафи комиҷроияи шаҳри Панҷакент муттаҳид карда шудани як қисми маблағи фонди тадбирҳои иҷтимоию мадании корхонаҳои даромадноки район имкон дод, ки соли 1987-ум 738 ҳазор сӯм ғун карда шавад. Ғайр аз ин ба кассаи ҷамъиятӣ беш аз 100 ҳазор сӯм пасандози шахсии гражданинҳо дохил шуд. Дар натиҷаи ин Совети маҳаллӣ сохтмони амбулаторияи қишлоқи Гусар, толори тобистонаи киноконцерт, Хонаи ақди никоҳро бо пул таъмин намуда, як қатор кӯчаву қишлоқҳоро обод кард.

Маблағ аз даромади корхонаҳо бо қарори коллективҳои меҳнатӣ ҷудо карда шуд, ки барои ин мақсад дар Банки давлатӣ счёти махсус кушода шуда буд. Счёти мазкур имсол ҳам вуҷуд дорад.

## ҲУҚУҚИ ИНТИХОБ КАРДАН

**Барқарор намудани обрӯ ва таъсири Советҳо хеле нав кардани системаи ҳозираи интихоботро тақозо мекунад.**

**(Аз резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС)**

**Редакция: Ба фикри шумо, сабаб чист, ки бо вуҷуди дигаргуниҳои баамаломада озодона пешбарӣ шудани номзадҳо ба депутатӣ, муҳокимаи васеъ ва ҳаматарафаи номзадҳо дар маҷлисҳои меҳнаткашон ва тавассути воситаҳои ахбори оммавӣ таъмин карда намешавад?**

**А. Ғаффоров:**

— Мандати депутатӣ алҳол иловаест ба вазифа. Як мисол меорам. Вазири саноати электротехникии СССР А. Анфимов депутати Совети Олии СССР аз округи интихоботии Норак мебошад, вале ӯ баъди депутат интихоб шуданаш ягон маротиба ба республикаамон наомадааст. Пас, вай дар органи олии ҳокимияти давлатии мамлакат чӣ хел намояндаи интихобкунандагони худ буда метавонад?

**Н. Григорьев:**

— Дар шаҳри Турсунзода депутатҳои Советҳои маҳаллӣ бо интихобкунандагонашон робитае надоранд. Интихобкунандагон аз ҳалли масъалаҳои ҷамъиятӣ, иҷтимоӣ ва маишӣ тавассути депутатҳои худ умедашонро кандаанд. Ба муқаррар гардидани робита ҳамин ҳам халал мерасонад, ки депутатҳо дар як ҷой истиқомат доранду дар ҷои дигар кор мекунанд, ба замми ин, намояндагони интихобкунандагони ягон қишлоқ ё маҳаллае мебошанд. Мардум, албатта, нисбат ба он, ки киро интихоб мекунад, бепарво шуда наметавонад. Вале муддати дароз онҳо номзадҳои аз боло пешниҳодшударо депутат интихоб мекарданд ва мустақилияташонро фаромӯш карда буданд.

**Н. Сафаров:**

— Ба назарам, савол начандон аниқ гузошта шудааст. Дар амал ҳанӯз дар интихоботи порсолаи Советҳо ба интихобкунандагон имкон дода шуд, ки дар ҳамаи давраҳои процесси интихобот фаъолонатар иштирок кунанд. Масалан, ҳангоми пешбарӣ намудани номзадҳо ба депутатӣ ҳар сеюмин номзад дар коллективҳо муҳокима карда шуд. Ҳамин тавр, беш аз 39 ҳазор номзад муҳокима карда, 29,3 ҳазор кас ҳамчун номзад ба қайд гирифта шуд. Ба тариқи таҷриба дар округҳои интихоботии бисьёрмандат ҳам интихобот гузаронда шуд.

Вале ҳодисаҳои расмиятчигӣ ва маҳдудкунии зиёдатӣ ҳам ҷой доштанд. Дар ҳайати Советҳо онҳое кам нестанд, ки аз рӯи мансабашон интихоб гардидаанд. Ислоҳоти системаи интихобот зарур аст. Бо ин мақсад маҷмӯи томи тадбирҳоро ба амал бароварда, ба он муваффақ шудан лозим, ки одамоне депутат интихоб шаванд, ки ба иҷрои вазифаҳои худ дар шароити қатъиян баланд шудани роли Советҳо қодиранд.

Дар Пленуми июлии (с. 1988) КМ КПСС басо равшан гуфта шуд, ки аз маҳдудкунии ҳайати депутатҳо ва номзадҳои пешбаришаванда даст кашидан зарур аст.

**Зиёда аз 90 фоизи пурсидашудагон тарафдори онанд, ки бозсозӣ на танҳо фаъолияти Советҳо, балки системаи интихоботиро низ фаро гирад, фақат 6 фоизи онон бо тартиби мавҷудаи интихобот қаноатманданд. Гурӯҳи калони иштироккунандагони пурсиш (43 фоизашон) роҳи асосии демократиконии системаи интихоботро дар он мебинанд, ки ба ташкилотҳои мухталифи ҷамъиятӣ ва худфаъол барои пешбарӣ намудани номзадҳои худ имконият дода шавад. Вале бисьёре аз одамон тарафдори собитқадамона ба амал баровардани принципи «истеҳсолӣ» мебошанд. Чунончи, 48 фоизи пурсидашудагон изҳори ақида карданд, ки ҳам пешбарӣ намудани номзадҳо ва ҳам интихоботро фақат дар коллективҳои меҳнатӣ гузарондан лозим аст.**

**АЗ РЕДАКЦИЯ:**

**Дар сӯҳбати гирди «мизи мудаввар» намояндагони табақаҳои мухталифи аҳли ҷамъият ширкат варзиданд ва ақидаҳои гуногун баён карда шуданд. Вале, чи тавре маълум гардид, ҳар касе, ки фикрашро баён намуд, манфиатдори он аст, ки Советҳои мо органҳои комилҳуқуқи ҳокимияти давлатӣ шаванд. Муҳим аст, ки дар ин роҳ ташаббус ва ҷидду ҷаҳдамонро афзун гардонем. Чи тавре дар қарори Пленуми июлии КМ КПСС «Дар бораи кори амалӣ оид ба иҷрои қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС» қайд шудааст, ба он бояд муваффақ шуд, ки аз худи ҳозир дар фаъолияти тамоми звеноҳои Советҳо демократизм бештар бошад, роли депутатҳо, комиссияҳои доимӣ ва гурӯҳҳои депутатӣ афзояд, то ки дастурҳои Конференцияи XIX партиявӣ дар бораи пурзӯр кардани назорат ба кори органҳои идоракунӣ, дар бораи мубориза бар зидди бюрократизм, инкишоф додани ошкорбаёнӣ пурра ба амал бароварда шаванд.**

# ДАСТУРУЛАМАЛИ

## КОР БО ҲУҶҶАТҲО ДАР ТАШКИЛОТҲОИ ИБТИДОИИ ПАРТИЯВӢ

### I. ҚОИДАҲОИ УМУМӢ

1. Ин дастуруламал қоидаҳои умумии кор карданро бо ҳуҷҷатҳо дар ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ муайян мекунад.

2. Масъулияти ташкил кардани кор бо ҳуҷҷатҳо ва эҳтиёт кардани онҳо ба ӯҳдаи котиби ташкилоти ибтидоии (цехии) партиявӣ (котиби комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ) гузошта мешавад.

Ба котиби нав интихобшудаи ташкилоти партиявӣ супурдани ҳуҷҷатҳо ва мӯҳри додани ҳаққи аъзогии партия ба воситаи акт расмӣ карда, он дар делоҳои ташкилоти партиявӣ нигоҳ дошта мешавад.

### II. ҚАБУЛ, РАСМИКУНОНӢ ВА ФИРИСТОНДАНИ ҲУҶҶАТҲО

3. Ҳуҷҷатҳое, ки ба ташкилоти ибтидоӣ ё цехии партиявӣ омадаанд, бо салоҳдиди комитети партиявӣ (бюрои партиявӣ) дар карточкаҳо ё журнали қайд, ё дар рӯзномаи ташкилоти партиявӣ қайд карда мешаванд. Барои ин мақсадҳо варақаҳо ё журналҳои дахлдор, ки дар корхона, муассиса, ташкилот ба кор бурда мешаванд, истифода шуда метавонанд.

4. Тадбирҳои иҷрои ҳуҷҷатҳоро, ки ҳал ё ҷавобро талаб доранд, котиби ташкилоти партиявӣ муайян мекунад. Ҳуҷҷатҳо, одатан, аз як моҳ дер намонда иҷро карда мешаванд, агар дар онҳо мӯҳлатҳои дигари иҷро муқаррар нашуда бошанд.

5. Ҳуҷҷатҳое, ки дар ташкилоти партиявӣ тайёр карда шудаанд, бояд сарлавҳа, сана ва имзо дошта бошанд.

Агар ҳуҷҷат замима дошта бошад, дар матни он чунин қайд карда мешавад: «Замима:... саҳифа». Дар сурати мавҷуд будани якчанд замима ба онҳо рақамҳои тартибӣ гузошта мешаванд.

6. Дар рӯи ҳуҷҷати фиристодашаванда унвони комитети партиявӣ ё муассиса (ташкилот)-е, ки ин ҳуҷҷат ба он равона карда шудааст ва санаи фиристода шудани ҳуҷҷат нишон дода мешавад. Дар хабари иҷрои қарори органи болоии партиявӣ, ки ба унвони вай равона мегардад, рақам ва санаи қарори мазкур гузошта мешавад. Дар тавсифномаи аъзо ё номзад ба аъзогии КПСС нишон дода мешавад, ки онро кӣ ва кай тасдиқ кардааст, инчунин унвони орган ё ташкилоте нишон дода мешавад, ки тавсифнома ба он равона мегардад.

Ҳуҷҷатҳои фиристодашавандаро котиб ва дар сурати набудани вай ҷонишини котиби ташкилоти партиявӣ имзо мекунад ва ба воситаи канцелярияи корхона, ташкилот, муассиса фиристода мешаванд, ё ба адресат бевосита расонда мешаванд. Нусхаҳои ҳуҷҷатҳои фиристодашударо дар ташкилоти партиявӣ нигоҳ медоранд.

## III. ТАРТИБ ДОДАНИ ПРОТОКОЛҲО ВА РӮЗНОМАҲОИ ТАШКИЛОТҲОИ ПАРТИЯВӢ ВА ГУРӮҲҲОИ ПАРТИЯВӢ

7. Дар ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявие, ки 15 ва бештар аз он коммунист доранд, дар маҷлиси (конференцияи) партиявӣ, маҷлиси комитети партиявӣ (бюрои партиявӣ) протоколҳо тартиб дода мешаванд.

8. Дар ташкилотҳои ибтидоии (цехии) партиявие, ки шумораи коммунистон то 15 нафар аст ва мувофиқи салоҳдиди комитетҳои партиявӣ инчунин дар ташкилотҳои цехии партиявие, ки бюрои партиявӣ доранд, рӯзномаи ташкилоти партиявӣ тартиб дода мешавад. Дар рӯзнома чунин маълумотҳо дохил мегарданд: дар бораи маҷлисҳои гузарондашуда (бо нишон дода шудани сана, рӯзнома, мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳои дар маҷлисҳо изҳоршуда, қарорҳои қабулгардида); дар бораи маҷлисҳои бюрои партиявии ташкилотҳои цехии партиявӣ; тақсим ва иҷрои супоришҳои партиявӣ, таҳсили партиявии коммунистон; ҳуҷҷатҳои расида; дигар маълумотҳое, ки барои кори ташкилоти партиявӣ заруранд.

Дар маҷлисҳои ҳисоботӣ-интихоботии партиявӣ, инчунин дар вақти муҳокимаи масъалаҳои қабул ба сафи КПСС ва масъалаҳои шахсии коммунистон протоколҳо тартиб дода мешаванд.

9. Дар маҷлиси совети котибони ташкилотҳои партиявӣ протокол тартиб медиҳанд, ки он дар комитети (бюрои) партиявии ташкилоти партиявии саркорхона, сармуассиса маҳфуз мемонад.

10. Дар протоколи маҷлиси якҷояи коммунистони якчанд ташкилоти партиявӣ шумораи коммунистони ҳозир ва ғоиби ин ташкилотҳои партиявӣ нишон дода мешавад. Дар ҳар яке аз онҳо ба протокол бо тартиб рақами навбатӣ мегузоранд.

Дар сурати гузарондани маҷлиси партиявӣ дар сменаҳо протоколи умумӣ тартиб медиҳанд, ки дар он маълумоти зерин нишон дода мешавад: шумораи аъзо ва номзадҳо ба аъзогии КПСС, ки дар ҳисоб мебошанд, аъзо ва номзадҳои дар маҷлисҳои ҳамаи сменаҳо ҳозир ва ғоиб, қарорҳои қабулшуда ва натиҷаҳои овоздиҳӣ.

Дар протоколи конференцияи ташкилоти партиявӣ шумораи вакилони интихобшуда, вакилони ҳозир ва ғоиб қайд карда мешавад.

Дар протоколи маҷлиси ҳисоботӣ-интихоботии партиявӣ (конференция) натиҷаҳои овоздиҳӣ, инчунин фамилия, ном ва номи падари аъзои интихобшудаи комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ (котиби ташкилоти партиявӣ ва муовини вай) ва мансаби онҳо нишон дода мешаванд. Дар вақти интихоботи вакилони конференцияи ташкилотҳои партиявӣ ба протокол рӯйхати вакилони интихобшуда бо зикри фамилия, ном, номи падар ва мансаби ҳар яке аз онҳо дохил карда мешавад.

Ба протоколи маҷлиси ҳисоботӣ-интихоботӣ (конференция) инҳо замима мегарданд: маърӯзаи ҳисоботӣ ва протоколҳои комиссияи ҳисоб, ба протоколи маҷлиси дар сменаҳо гузарондашуда бошад, протоколи маҷлиси якҷояи комиссияҳои ҳисоб.

11. Протоколҳои маҷлисҳои партиявӣ, маҷлисҳои комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ рақами тартибии мустақил доранд, ки аз протоколи аввалини баъд аз маҷлиси ҳисоботӣ-интихоботӣ (конференция) сар карда гузошта мешавад.

Протоколи маҷлиси партиявӣ (конференция), маҷлиси комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ аз ҳафт рӯзи баъди гузарондани ин маҷлисҳо дер намонда ба расмият дароварда мешавад.

12. Тартиби бо қарорҳои қабулшуда шинос намудани иҷрокунандагон ва тартиби ташкили иҷрои онҳо, инчунин тартиби аз натиҷаҳои

корҳои гузарондашуда огоҳ намудани коммунистонро комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ, котиби ташкилоти партиявӣ муайян менамояд.

13. Комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ, котиби ташкилоти партиявӣ таклифҳо ва мулоҳизаҳои танқидии коммунистонро ба назари эътибор мегиранд ва ҷамъбаст менамоянд, назорати дида баромадан ва ба амал баровардани онҳоро ташкил мекунанд, дар ин бора ба коммунистон мунтазам хабар медиҳанд. Котиби ташкилоти партиявӣ (комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ) масъалаҳои ба миён гузошташударо, ки мансуби доираи салоҳияти органҳои болоии партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ мебошанд, ба маълумоти ин органҳо мерасонад.

14. Дар гурӯҳи партиявӣ рӯзномаи ташкилотчии гурӯҳи партиявӣ тартиб дода мешавад. Ба рӯзнома инҳо дохил карда мешаванд: рӯйхати аъзо ва номзадҳо ба аъзогии КПСС, маълумот дар бораи тақсими супоришҳои ҷамъиятӣ ва иҷрои ин супоришҳо аз тарафи коммунистон, дар бораи маҷлисҳои партиявӣ, таклифҳо ва мулоҳизаҳои танқидии дар ин маҷлисҳо баёншуда, инчунин дигар маълумотҳое, ки барои кори гурӯҳи партиявӣ заруранд. Дар вақти гузарондани маҷлиси ҳисоботӣ-интихоботии гурӯҳи партиявӣ протокол тартиб додан мумкин.

## IV. МУҲОКИМА ВА РАСМӢ КАРДАНИ ҲУҶҶАТҲО ДАР БОРАИ ҚАБУЛ БА ПАРТИЯ ВА МАСЪАЛАҲОИ ШАХСИИ КОММУНИСТОН

15. Барои муҳокимаи масъалаи қабул ба аъзогӣ ё ба номзадии аъзои КПСС ба ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳуҷҷатҳои зерин пешниҳод мегарданд: ариза, анкета, тарҷимаи ҳоли каси ба партия дохилшаванда ва тавсияномаҳо. Имзои коммунистони тавсиядиҳандаро бояд котиби ташкилоти ибтидоии (цехии дорои ҳуқуқҳои ташкилоти ибтидоии) партиявӣ (комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ) ё муовини ӯ тасдиқ кунад.

Дар протоколи маҷлиси партиявӣ дар бораи қабул ба аъзогии КПСС ё ба номзадии аъзои КПСС маълумотҳои зерин зикр мешаванд: фамилия, ном, номи падар, соли таваллуд, миллат, маълумот, аъзогии ВЛКСМ, ҷои кор ва мансаби каси ба партия дохилшаванда; фамилия, ном, номи падар, ҷои кор ва мансаб, стажи партиявии тавсиядиҳандагон (унвони органи комсомолии тавсиядода бо зикри сана ва рақами протокол), тавсияшавандаро аз рӯи кори якҷояи истеҳсолотӣ ва ҷамъиятӣ аз кадом вақт донистани ҳар як тавсиядиҳанда. Ҳангоми қабул ба аъзогии КПСС инчунин сол ва моҳи ба номзадии аъзои КПСС дохил шудан, рақами карточкаи номзадӣ нишон дода мешавад.

Дар протокол мазмуни мухтасари суханҳое, ки дар рафти музокира гуфта шудаанд, қарори қабулшуда, натиҷаҳои овоздиҳӣ баён карда мешавад.

Дар протоколи маҷлиси комитети партиявӣ дар бораи қабул ба аъзогии КПСС ё ба номзадии аъзои КПСС маълумотҳои зерин зикр меёбанд: фамилия, ном, номи падари ба партия дохилшаванда, фамилияи суханкардагон, қарори қабулшуда, натиҷаҳои овоздиҳӣ.

Ариза, анкета, тарҷимаи ҳол, тавсияномаҳо аз ҳафт рӯзи баъди қабул шудани қарор дар бораи қабул ба аъзогии КПСС ё ба номзадии аъзои КПСС дер намонда ба комитети партиявии район, комитети партиявии шаҳр пешниҳод мегарданд.

Агар ташкилоти ибтидоии партиявӣ ба номзадии аъзои КПСС қабул шудани шахси дохилшавандаро рад намояд, ҳуҷҷатҳо ба комитети партиявии район, комитети партиявии шаҳр фиристонда намешаванд.

16. Дар протоколи маҷлиси партиявӣ аз рӯи масъалаи шахсии аъзои КПСС ё номзад ба аъзогии КПСС чунин маълумотҳо зикр меёбанд: фамилия, ном, номи падар, соли таваллуд, миллат, маълумот, стажи партиявӣ, рақами билети партиявӣ (карточкаи номзадӣ) ҷои

кор ва мансаби коммунисте, ки масъалаи шахсии вай муҳокима шудааст. Ба протокол инҳо дохил карда мешаванд: баёни мухтасари моҳияти масъала ва баромадҳо, қарори қабулшуда, натиҷаҳои овоздиҳӣ. Зери унвони масъала дар муҳокимаи масъалаи шахсии коммунист ҳозир будани ӯ навишта мешавад.

Агар қарори оид ба масъалаи шахсии коммунистро тасдиқ кардани органи болоии партиявӣ лозим бошад (эълони выговор бо зикри он дар карточкаи қайд, выговори қатъӣ бо зикри он дар карточкаи қайд, хориҷ кардан ё баромадан аз КПСС), ташкилоти ибтидоии партиявӣ аз ҳафт рӯз дер намонда ба ин орган чизҳои зеринро мефиристад: иқтибос аз протоколи маҷлиси партиявӣ (дар ташкилотҳои партиявие, ки ташкилотҳои цехӣ ҳуқуқи ташкилоти ибтидоиро доранд, инчунин иқтибос аз протоколи маҷлиси комитети партиявӣ), тавсифнома, (ки онро маҷлиси партиявӣ ё комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ тасдиқ карда бошад), шарҳномаи коммунист.

Ҳуҷҷатҳои номбурда дар он мавридҳое низ равона карда мешаванд, ки коммунист ба органи болоии партиявӣ аз ваҷҳи қарори ташкилоти ибтидоии партиявӣ дар хусуси масъалаи шахсии вай шикоят мекунад.

17. Агар қарори ташкилоти партиявӣ дар бораи ҷазои коммунист аз тарафи органи болоии партиявӣ бекор карда ё тағйир дода шуда бошад, қарори ин орган дар бораи масъалаи шахсӣ ба маълумоти коммунистони ҳамин ташкилот расонда мешавад.

## V. ДИДА БАРОМАДАНИ МАКТУБ ВА МУРОҶИАТҲОИ ДАҲОНАКИИ ГРАЖДАНИНҲО

18. Мактуб ва муроҷиатҳои даҳонакии гражданинҳо мутобиқан дар варақаҳо ё журнал, рӯзномаи ташкилоти партиявӣ қайд мегарданд ва, одатан, дар мӯҳлати на бештар аз як моҳ дида баромада мешаванд. Агар барои омӯхтани масъала вақти иловагӣ талаб карда шавад, мӯҳлати дида баромадани масъала аз тарафи котиби ташкилоти партиявӣ (комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ) метавонад дароз карда шавад. Дар хусуси дароз карда шудани мӯҳлат, инчунин натиҷаҳои дида баромадани масъалаи гузоштташуда ба шахси муроҷиаткарда хабар дода, дар ин бора дар варақа ё журнали қайд, рӯзномаи ташкилоти партиявӣ ишора карда мешавад.

19. Рӯз ва соатҳои қабули мардум, тартиби дида баромадани муроҷиатҳои даҳонакии гражданинҳо ва назорати иҷрои супоришҳоеро, ки вобаста ба ин муроҷиатҳо дода шудаанд, комитети партиявӣ (бюрои партиявӣ), котиби ташкилоти партиявӣ муқаррар мекунанд. Қабули гражданинҳо дар соатҳои барояшон қулай сурат мегирад.

## VI. ТАЙЁР КАРДАНИ ҲУҶҶАТҲО БАРОИ СУПУРДАН БА АРХИВ

20. Ташкилотҳои ибтидоии (цехии) партиявие, ки ҳуҷҷатҳои онҳо бояд ба архиви партиявӣ супурда шаванд, ҳуҷҷатҳоро ду-се сол нигоҳ медоранд. Баъд аз гузаштани ин мӯҳлат котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ (комитети партиявӣ, бюрои партиявӣ) протоколҳои маҷлисҳои (конференцияҳои) партиявӣ, маҷлисҳои комитети партиявӣ (бюрои партиявӣ) ва замимаҳои онҳоро аз рӯи феҳрист ба комитети партиявии район, комитети партиявии шаҳр месупорад. Як нусхаи рӯйхати протоколҳо дар ташкилоти партиявӣ нигоҳ дошта мешавад.

21. Ҳуҷҷатҳои ташкилотҳои ибтидоии (цехии) партиявие, ки ба архиви партиявӣ супурда намешаванд, рӯзномаҳои ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ муддати ду-се сол нигоҳ дошта шуда, баъд метавонанд аз рӯи акт нест карда шаванд.

# ПРОГРЕССИ ИЛМУ ТЕХНИКА ДАР КОМПЛЕКСИ БИНОКОРӢ

**«Роҳи индустрикониии минбаъдаи бинокорӣ собитқадамона пеш гирифта шавад... Технологияи прогрессивӣ, системаҳои мошину механизмҳое, ки механиконии комплексии корҳои сохтмону монтажро... таъмин мекунанд, зудтар ҷорӣ карда шаванд».**

**(Аз ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС)**

ДАР ПЛЕНУМИ VII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба вазъияти кори комплекси бинокории республика баҳои принципиалӣ дода шуд. Қайд гардид, ки рафти сохтмони асосӣ ба андозаи ҳалкунанда ба тараққиёту ҳолати индустрияи бинокорӣ, саноати масолеҳи бинокорӣ вобаста аст. Аммо бо як қатор сабабҳо мо структураи муносибтарини ин қисми комплекси инвестициониро барпо накардаем.

Яке аз сабабҳои асосии дараҷаи пасти тараққиёти комплекси бинокории республика диққати ғайрикифоя ба комьёбиҳои прогресси илму техника, тезонидани индустрикониии истеҳсолоти бинокорӣ мебошад. Дар натиҷаи ин ҳар ҳафтумин ташкилоти пудратӣ зиёновар аст, ки ин кори ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани онҳоро душвор мегардонад. Дар механиконии кори тахту ҳамвор ва ба сохтмон омода намудани замин, монтажи конструкцияҳои бетонӣ ва оҳанубетонӣ, тайёр кардани бетон, бор кардану фуровардани санг, рег, сангрезаю шағал, чӯбу тахта, металл, конструкцияҳои металлӣ комьёбиҳои муайян ба даст оварда шуда бошанд ҳам, корҳои андова ва рангмолӣ, ки мувофиқан 77 ва 80 фоизашон механиконида шудаанд, беҳбудиро тақозо дорад. Дараҷаи механиконии комплексии тайёр намудани гили андова (82 фоиз) ва бетон (86 фоиз) нисбатан паст аст.

Нишондиҳандаи муҳиме, ки прогресси илму техникаро дар сохтмон тавсиф мекунад, ба кор бурдани усулҳои прогрессивӣ, махсусан дар сохтмон истифода кардани унсурҳо, узелу панель ва блокҳои дар завод тайёркардашуда мебошад, ки вазни қиёсии он соли 1987 дар Тоҷикистон 32,8 фоизи ҳаҷми умумии корҳои сохтмону монтажро ташкил дод. Ин назар ба ҳисоби миёнаи мамлакат 10 фоиз камтар аст. Аз ҷиҳати вазни қиёсии сохтмони хонаҳои истиқоматии калонпанель аз рӯи лоиҳаҳои намунавии серияҳои нав республикаи мо аз нишодиҳандаи миёнаи мамлакат 20 фоиз ақиб мемонад. Барои баҳо додан ба дараҷаи бадастомадаи прогресси илму техника миқдори участкаву цехҳо, истеҳсолоту корхонаҳои ба таври комплексӣ механиконида ва автоматонидашудаи саноати масолеҳи бинокорӣ низ аҳамияти калон дорад. Дар индустрияи бинокории Тоҷикистон адади чунин участка, цеху истеҳсолот аз соли 1985 инҷониб бетағьир мемонад. Корхонаҳои пурра автоматонидашудаи масолеҳи бинокорӣ бошанд, умуман вуҷуд надоранд. Плани ҷорӣ намудани техникаи нав муттасил иҷро намешавад.

Бинобар серзилзила будани бисьёр районҳои Тоҷикистон истеҳсоли маснуоти фишурдашудаи оҳанубетонӣ аҳамияти калон дорад. Аммо ҳаҷми истеҳсоли он дар республика ҳамагӣ 12 фоизи истеҳсоли умумии оҳану бетони васлшавандаро (дар мамлакат ду баробар зиёд аст) ташкил медиҳад. Хелҳои конструкцияҳои оҳанубетонии фишурдашуда низ ғайрикофист, ҳарчанд ки талабот ба ин маснуот зиёд буда, вай миқдори зиёди металлу цементро сарфа мекунад.

Дар сурати маҳдуд будани ресурсҳои замин сохтмони иморатҳои серошьёнаи яклухт, ки бо дараҷаи баланди механиконии корҳо фарқ мекунад, ҳадафманд аст. Аммо суръату миқьёси сохтмони хонаҳои серошьёнаи яклухт ба талаботи рӯзафзун мувофиқ нест, зеро ҳиссаи он дар структураи сохтмони манзил аз рӯи типҳои конструктивии биноҳо ҳозир ҳамагӣ 2,5 фоизро ташкил медиҳад. То охири панҷсолаи дувоздаҳум бошад, вай танҳо ба 7,5 фоиз расонда хоҳад шуд. Ҳалли проблемаҳои иҷтимоии республика ва зарурати арзон кардани сохтмон (ҳоло ҳам нисфи корҳои сохтмону монтаж дастӣ иҷро карда ме-

шавад, аз ин ҷост, ки дараҷаи меҳнатталабӣ баланд ва хароҷот барои музди кор калон аст), тезонидани суръати сохтмони биноҳои серошьёнаи яклухтро тақозо мекунад.

Дар амал татбиқ намудани тадбирҳои ташкилию техникӣ дар сохтмони қишлоқ хусусияти муҳими тезонидани прогресси илму техника дар комплекси бинокорӣ мебошад. Дар тӯли солиёни зиёд ба ташаккули базаи индустрии сохтмони деҳот бояду шояд диққат дода намешуд. Дар натиҷаи ин дар ноҳияҳои навазхудшавандаи ресурсҳои табиат, дар маҳалҳои сераҳолӣ ва ҳатто дар вилояту районҳои калон базаи муқаррарии сохтмон вуҷуд надорад. Аз хусуси асоси индустрии тезонидани прогресси илму техника ҳоҷати сухан гуфтан ҳам нест. Таъминоти моддию техникӣ мукаммал карда нашудааст, ки ин суръати корҳо ва индустрикониии тамоми истеҳсолоти бинокориро дар қишлоқҷой паст мекунад. Солҳои охир баробари баланд бардоштани роли комплекси аграрию саноатӣ барои ин соҳа маблағи калон ҷудо карда мешуд, ки мебоист боиси ташкил ёфтани базаи моддию техникии сохтмони деҳот бо назардошти комьёбиҳои ҳозиразамони прогресси илму техника дар ин соҳа мегардид. Аммо ин тавр нашуд.

Иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикагропромстрой» ва ҷузъҳои он дар маҳалҳо — «Ленинободоблсельстрой», «Қӯрғонтеппасельстрой», «Кӯлобоблсельстрой» ва дигарҳо — мебоист сохтмони деҳотро бо техникаи нав таъмин гардонда, колоннаҳои сершумори механиконидашудаи сайёр, управленияҳои механиконӣ ва комбинатҳои хонасозии деҳот ва заводҳои оҳану бетони васлшавандаро барпо менамуданд. Ин кор ҳам иҷро нашуд. Сохтмони деҳот мисли пештара соҳаи номутараққии комплекси бинокории республика мебошад ва бағоят зарур аст, ки вай ҳамчун соҳаи ба таври комплексӣ механиконидашуда оид ба васл намудани биноҳо аз конструкцияҳои истеҳсоли заводӣ инкишоф дода шавад. Барои иҷрои ин вазифа **«Тоҷикагропромстрой» бояд Программаи соҳавии ташаккул ва минбаъд тараққӣ додани комплекси бинокории деҳотро тартиб диҳад, ки он тамоми самтҳои прогресси илму техника ва иқтисодиёти ин соҳаро дарбар гирад.**

Заминаи тезонидани прогресси илму техника дар соҳаҳои комплекси бинокорӣ ҷун ҳамеша таъмини илмии истеҳсолоти бинокорӣ, зиёд кардани неруи иттиҳодияҳои илмӣ-истеҳсолӣ, лабораторияҳо, бюроҳои конструкторӣ ба сохтмони асосӣ хизматрасон ва базаи моддию техникии он мебошад. Дар республика чунин таҷриба вуҷуд дорад. Чунончи, иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «ТоҷикНИИоргстрой» оид ба такмили технологияи ҷузъҳои сабуки масолеҳбоби бетону карамзит, аглопорит корҳои зиёдеро ба ҷо меорад. Дар асоси тавсияҳои иттиҳодия заводҳои карамзити Орҷоникидзеободу Исфара, цехи аглопорити назди иттиҳодияи масолеҳи бинокории Душанбе сохта шуданд, технологияи ҳосил намудани масолеҳи сабук аз ҷинсҳои кони Тошкескани вилояти Ленинобод дар саноат санҷида мешавад. «ТоҷикНИИоргстрой» инчунин технологияи аз ашьёи хоми бинокории маҳаллӣ тайёр кардани як қатор масолеҳи прогрессивии бинокориро кор карда баромадааст, ки корхонаҳои истеҳсолкунандаи онҳоро дар вилоятҳои гуногуни республика, аз ҷумла ВАБК, ҷойгир кунонидан мумкин аст. Тавассути тадқиқоти иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолӣ муқаррар карда шудааст, ки аз варақсанги кони Мурғоб бо усули басарфа карамзит ҳосил кардан мумкин аст. Ҳозир дар заводи конструкцияҳои оҳанубетонии Хоруғ истеҳсоли саноатии карамзит дар дастгоҳи тайёркардаи иттиҳодия ба роҳ монда шудааст. Дар оянда барои истеҳсоли карамзит дар ин корхона ашьёи хоми кони «Қайтезик»-ро, ки 47 километр дуртар аз Хоруғ воқеъ гардидааст, истифода бурдан мумкин аст.

Институти сохтмони ба зилзила тобовар ва сейсмологияи АИ РСС Тоҷикистон, кафедраҳои Институти политехникии Тоҷикистон низ неруи илмии комплекси бинокории республика мебошанд. Ғайр аз ин Институти минтақавии тадқиқоти илмии лоиҳакашии экспериментапии Тошкент, филиали Осиёимиёнагии Институти сохтмони таҳкурсӣ ва иншооти зеризаминии Госстрои СССР, як қатор институтҳои асосии дорои аҳамияти иттифоқӣ низ оид ба проблемаҳои тараққии техника, технология ва иқтисодиёти сохтмон ва саноати масолеҳи бинокорӣ барои республикаи мо тадқиқот мегузаронанд.

Мавзӯи асосии тадқиқотҳои гузаронидашударо муқаррар намудани ҷиҳатҳои техникии усулҳои нави тайёр кардани конструкцияҳои оҳанубетонӣ ва маснуот дар майдонҳои кушод дар шароити иқлими хушку гарм ва бо усули тез хушконидани бетон аз ҳисоби истифодаи энергияи офтоб, инчунин омӯхтани имконияти бо усули силикатизация мустаҳкам намудани заминҳои обмондашуда ташкил намуданд.

Бо назардошти шароити ноҳиявии Тоҷикистон инчунин роҳҳои такомулоти режими гармӣ ва ҳавои хонаҳои 12-ошьёнаи истиқоматие, ки деворҳояшон аз берун бо панельҳои сеқабатаи асбестуцементӣ пӯшонда шудаанд, характери таъсири зилзила ҳангоми муайян намудани фишори хоки таҳшиншаванда ба иншооти зиддифурӯравии замин, имконияти аз рӯи тавсияҳои конструктивӣ ва технологӣ ба кор бурдани шаҳсутунҳо дар хоки таҳшиншаванда омӯхта шуданд. Дар лоиҳакашӣ мошинҳои ҳисоббарории электронӣ ба кор бурда мешаванд.

Самтҳои асосии тадқиқоти илмӣ минбаъд дар программаҳои комплексии илмӣ-техникие, ки барои ҳар панҷсола тартиб дода мешаванд, пешбинӣ карда хоҳанд шуд. Дар онҳо ба масъалаҳои таҳкурсисозӣ ва сохтмони иншооти зеризаминии таъиноти саноатӣ ва манзили гражданӣ, ба ҳисоб гирифтани шароити табиату иқлим ва ба минтақаҳои серзилзила тақсим шудани территорияи республика (7—9 балл), самаранок истифода бурдани заминҳои хоҷагии қишлоқ ва шаҳр, сохтмони биноҳои дорои гелиосистема (бо мақсади гармкунӣ, бо оби гарм таъминкунӣ ва хунуккунӣ) бояд диққати махсус дода шавад. Агар пештар ба сабаби набудани неруи зарурии илмӣ комплекси бинокорӣ ба дараҷаи дилхоҳи тех-

никӣ тараққӣ накарда бошад, пас ҳоло базаи илмӣ-техникӣ барои тезонидани процесси индустрикониӣ имконият медиҳад.

Дар роҳи тезонидани прогресси илму техника дар соҳаҳои комплекси бинокорӣ дараҷаи пасти тахсис ва концентрацияи истеҳсолоти бинокорӣ, зиёд будани ташкилотҳои начандон калони давлатии пудратӣ ва байнихоҷагӣ монеаи ҷиддӣ аст. Дар ибтидои соли 1988-ум 77 ташкилоти бинокорӣ дар республика то 1,2 миллион сӯмина, 205 ташкилоти бинокорӣ аз 1,2 то 3,8 миллион сӯмина, 28 ташкилоти бинокорӣ аз 3,8 то 6,0 миллион сӯмина, 13 ташкилоти бинокорӣ 6,0 миллион ва аз он зиёдтар ҳаҷми кор доштанд. Чунон ки мебинем, ташкилотҳои пудратие, ки ҳаҷми солонаи корашон аз 1,2 то 3,8 миллион сӯм мебошад, афзалият доранд. Ҳол он ки нишондиҳандаҳои техникӣ-иқтисодии ташкилотҳои калон хеле баландтаранд. **Бинобар ин дар шароити ислоҳоти иқтисодӣ ва ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани ташкилотҳои бинокорӣ дараҷаи концентрацияи истеҳсолоти бинокорӣ ва дараҷаи техникии корҳои сохтмону монтажро баланд бардоштан лозим аст.** Дар ин бобат трестҳои «Тоҷикгидроэнергострой»-и Вазорати энергетика ва электрификацияи СССР, «Тоҷикирсовхозстрой»-и Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби СССР, иттиҳодияҳои «Главтоҷикводстрой», «Тоҷикагропромстрой» ва дигарон ибрати хуб нишон медиҳанд. Таҷрибаи ташкилотҳои бинокорӣ ҳангоми бунёд намудани иншооти муқтадири обӣ зарурати концентрацияи минбаъдаи истеҳсолоти бинокорӣ ва барпо кардани иттиҳодияҳои калон, аз ҷумла иттиҳодияҳои лоиҳакашию бинокорӣ ва саноатӣ-бинокориро собит менамояд. Ба қадри кофӣ таъмин намудани дараҷаи даромаднокӣ, ки аз бисьёр ҷиҳат ба андозаи ташкилоти бинокорӣ вобаста аст, низ аҳамияти калон дорад. Дар шароити гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ концентрацияи истеҳсолоти бинокорӣ асоси таъмини самаранокии бинокорӣ мебошад. Миқдори ками ташкилотҳои калон ва суръати сусти индустрикониӣ боиси назар ба нишондиҳандаҳои нормативӣ 2—3 баробар афзудани мӯҳлати сохтмон мегардад. Муттасил афзудани адади сохтмони нотамом ҳам оқибати ҳамин аст. Мувофиқи маълумотҳои статистикӣ, дар ибтидои соли 1988 ҳаҷми сохтмони нотамом ба ҳаҷми солонаи маблағгузории асосӣ дар хоҷагии халқи Тоҷикистон наздик шуда 1 миллиарду 370 миллион сӯминаро ташкил дод. Ба сабаби мавҷуд набудани базаи кофии индустрии сохтмон, алалхусус сохтмони хонаҳои бисьёрошьёнаи монолитӣ ва калонпанелӣ, проблемаи манзил дар республика суст ҳал мешавад. Ҳозир ба ҳар сари аҳолӣ соле дар шаҳрҳо танҳо 0,28 метри мураббаъ, дар қишлоқҷой ҳамагӣ 0,09 метри мураббаъ манзил сохта мешавад.

**Дар шароити тағьир ёфтани сиёсати инвестиционӣ, вақте ки аҳамияти реконструкция ва бо техникаи нав таъмин намудани истеҳсолот меафзояд, бо усули хоҷагӣ бо қувваи худи корхонаҳо ба ҷо овардани корҳои сохтмон аҳамияти калон пайдо мекунад.** Аммо дар Тоҷикистон ҳозир бо усули хоҷагӣ танҳо 3,1 фоизи корҳои сохтмону монтаж иҷро карда мешаванд. Самти муҳими прогресси илму техника дар сохтмони республика ду—се баробар зиёд кардани ҳаҷми чунин корҳо мебошад. Ғайр аз ин, кӯтоҳ кардани тамоми цикли инвестиционӣ аз бисьёр ҷиҳат ба хушсифат иҷро намудани корҳои реконструкцияи истеҳсолот, ба кор андохтану соз кардани дастгоҳу таҷҳизот ва ба амал баровардани маҷмӯи тадбирҳои ташкилию техникӣ вобаста аст.

Албатта, ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки дар структураи хароҷоти республика сохтмони объектҳои нав афзалият дошта, ҳаҷми калони корҳои сохтмону монтаж ба ҷо оварда мешавад. Дуруст аст, ки дар шароити ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани корхонаҳо роли реконструкция ва бо техникаи нав таъмин кардани истеҳсолот хеле меафзояд. То вақтҳои охир ташкилотҳои бинокорӣ ба иҷрои корҳои ҳаҷмашон хурд бо дили нохоҳам шурӯъ мекарданд. Ҳозир вазъият тағьир ёфтааст. Дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои иловагии такмил додани сохтмони асосӣ бо мақсади тезонидани прогресси илму техника дар хоҷагии халқи мамлакат» чунин вазифа гузошта шудааст: «Дар панҷсолаи дувоздаҳум минбаъд инкишоф ва такмил додани усули хоҷагии сохтмон ва дар навбати аввал барои бо техникаи нав таъмин кардан ва реконструкцияи истеҳсолоти амалкунанда истифода бурдани он зарур шуморида шавад».

Самараи иқтисодии комплекси бинокорӣ аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи бо фонд таъмин будани ташкилотҳои бинокорӣ ва бо энергияю техника таъмин будани меҳнат вобаста аст. Таҳқиқи ташкилотҳои бинокории Тоҷикистон аз дараҷаи пасти ин нишондиҳандаҳо шаҳодат медиҳад. Зиёда аз ин, республика техникаи каммаҳсули бинокорӣ мегирад, ки он ба шароити ноҳия мувофиқ нест. Техникаи заминканӣ ва таҳкурсисозӣ, ки барои шароити серзилзилаи РСС Тоҷикистон бағоят зарур аст, ба миқдори кам фиристода мешавад. **Шӯъбаи муттаҳидаи илму техникаи Госплани республика, вазорату идораҳои соҳавӣ бояд таъмини техникаи зарурии бинокориро ба план дароранд.** Аз тарафи дигар, бисьёр техника, мошинҳои автомобилӣ зиёда аз мӯҳлати нормативӣ истифода бурда мешаванд. Мувофиқи ҳисобҳои пешакӣ, ин миқдор қариб нисфи техникаю автомобильҳоро ташкил медиҳад.

Дар тараққии қисми саноатии комплекси бинокории республика низ бисьёр проблемаҳои ҳалталаб мавҷуданд. Дар навбати аввал структураи дохилисоҳавии саноати масолеҳи бинокории РСС Тоҷикистон аз ҳисоби истеҳсоли як қатор масолеҳу маснуоти наву прогрессивии ба талаботи сохтмони индустрӣ мувофиқ ба такомулот эҳтиёҷ дорад. Сабаби ин маҳдудияти хелҳои маҳсулоти истеҳсолшаванда, афзалият доштани масолеҳи хурди деворбоб мебошад. Истеҳсоли блоку панельҳои калони бетонӣ, панельҳои серқабатаи оҳанубетонӣ, масолеҳу маснуоти аз гармӣ ва аз садо ҳифзкунанда, ҷузъҳои сабуки

бетонии роғмаҳкамкунй. маснуоти асбесту цементй, масолеҳи индустрии пардозу сайқалдиҳанда барин конструкцияҳои бинокорй ва масолеҳ суст тараққй ёфтааст. Аз сабаби ғайрикифоя вусъат ёфтани истеҳсоли маснуоти химия барои сохтмон процесси химиконии сохтмон дар марҳалаи ибтидой мебошад. Тараққиёти саноати химия ва алюминий дар республика имкон медиҳад, ки вазифаи зудтар аз худ намудани истеҳсоли маснуоти пластмассагй ва конструкцияҳои алюминии бинокорй, дар навбати аввал, блокҳои дару тиреза ба миён гузошта шавад. Бинобар дар маҳал набудани ҷангалҳои саноатй ва кашонданй чӯбу тахта аз Ғарбу Шарқи Сибирь ин барои хоҷагии халқ аҳамияти калон дорад.

Комьёбиҳои калони илму техника дар соҳаи гелиотехнология имкон медиҳад, ки дар минтақаҳои иқлимашон гарм гелиомайдонҳо сохта, дар онҳо қисми зиёди оҳану бетони васлшаванда — (то 30 фоизи он) дар майдон ва цехҳои кушода тайёр карда мешавад. Ҳозир усули оддию пурсамар ва санҷидашуда ин усули бо гармй дар гелиоқолабҳо кор карда баромадани маснуот мебошад. Таҷрибаи истифодаи гелиомайдонҳо дар Тошкент, Наманган ва дигар шаҳрҳои мамлакатамон нишон медиҳад, ки бо усули гармй кор карда баромадани маснуот имкон медиҳад аз усули анъанавии соле 6—7 моҳ буғдиҳии маснуот даст кашида шавад. Зимнан, дар сурати цикли якшабонарӯзаи гардиши қолабҳо бетони аълосифат гирифта, ба ҳар метри мукааби маснуот то 70—100 килограмм сӯзишвории шартй ва бештар аз 0,5 тонна об сарфа гардида, арзиши аслй 3—6 сӯм кам карда мешавад. Алҳол ин технология танҳо дар заводи ЖБК-1 ва ду корхонаю майдонҳои ЖБИ-и Комитети давлатии комплекси бинокорй ба кор бурда мешавад. Вале умуман дар Тоҷикистон ба сабаби набудани системаҳои пурсамари оддии энергетикии энергияи гармй табдил додани энергияи офтоб, инчунин ба таври оммавй истеҳсол нашудани таҷҳизоти инженерй радиацияи офтоб, ҳамчун манбаи муқтадири таҷдиди энергия, солҳои зиёде истифода бурда намешуд. Ҳозир ин проблема ҳал гардидааст, вале процесси дар амал ҷорй намудани технологияи мазкур суст ҷараён ёфта истодааст. Дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинй шудааст, ки дар Душанбе, Кӯлоб ва дигар шаҳрҳои республика тавассути гелиотехнология 152 ҳазор метри мукааб оҳану бетони васлшаванда гирифта шавад, ки ин, албатта, ғайрикофй аст.

Прогресси илму техника дар соҳаҳои комплекси бинокорй бо ҳалли проблемаи кадрҳо узван пайвастааст. Дар республика на танҳо мутахассисони баландихтисос, балки коргарони қатории сохтмон (кранчиён, монтажчиён, пардозгарон) намерасанд. Дараҷаи ғайрикофии тайёр кардани кадрҳо, хусусан аз ҷумлаи сокинони маҳаллй, тараққиёти комплекс ва ҳалли масъалаҳои иҷтимоиро бозмедорад. **Суръату миқьёси ҳозираи корҳои сохтмон дар Тоҷикистон тартиб додани плани ягонаи тайёр намудани кадрҳоро барои тамоми комплекси бинокорй тақозо дорад, ки ин муҳимтарин шарти ба ҷо овардани ҳаҷми дар пешистодаи сохтмони асосй хоҳад шуд.** Алҳол чунин план вуҷуд надорад.

Дар ибтидои соли ҷорй дар Тоҷикистон Комитети давлатии комплекси бинокорй барпо карда шуд. Аз худи ҳамон вақт ҳамаи ташкилотҳои бинокории республика дар шароити ҳисоби хоҷагй ва худмаблағтаъминкунй кор мекунанд. Комитети нави бинокорй бояд масъалаҳои прогресси илму техникаро дар сохтмон ҳал намояд. Индустрикониии васеи соҳа дар асоси дар истеҳсолот ҷорй намудани навтарин комьёбиҳои прогресси илму техника шарти муҳимтарини тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республика мебошад.

**Ш. АМИНОВ,**
**доктори илми иқтисодй.**

# ИНТЕНСИФИКАЦИЯИ ИСТЕҲСОЛОТ ДАР КОМПЛЕКСИ АГРОСАНОАТӢ

## *Аз конференцияи илмию амалӣ*

**Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ва редакцияи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» дар мавзӯи «Самаранокии пудрат ва масъалаҳои ба худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани колхозу совхозҳои республика» конференцияи илмию амалӣ гузарониданд. Дар он мутахассисону олимон, роҳбарони РАПО, комитетҳои вилоятии агросаноатӣ, намояндагони колхозу совхозҳо, корхонаю ташкилотҳо, коркунони масъули аппарати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон ва Комитети давлатии агросаноатии республика ширкат варзиданд.**

КОНФЕРЕНЦИЯРО ҷонишини якуми Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, раиси Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон В. Воҳидов кушод. Дар тавсифи мухтасари ҳолати иқтисодии хоҷагиҳо дараҷаи омодагии онҳо барои гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ нишон дода шуд. Қайд гардид, ки аксари совхозҳо ва ҳатто як қисми колхозҳо, ҳанӯз зиёновар ё камдаромаданд. Бинобар ин яке аз роҳҳои тараққӣ додани иқтисодиёти онҳо тезтар ҷорӣ намудани шаклҳои гуногуни пудрати иҷоравӣ ва дар тамоми комплекси агросаноатӣ вусъат додани кооперация мебошад.

Номукаммалии программаи амалиёт дар республика талаб мекунад, ки бо мақсади мушаххас гардонидани роҳҳои иҷрои вазифаҳои дарпешистода фаъолона тадқиқот бурда, таҷрибаи пешқадам ҷамъбаст карда шавад. Муайян кардану ба амал баровардани тадбирҳои муҳайё сохтани заминаҳо барои кори хоҷагиҳо дар шароити нав, ба тартиб андохтани планкашӣ, ташаккули нормативҳои дарозмӯҳлат, рақамҳои контролӣ ва супориши давлатиро дар асоси ресурсҳо дар мӯҳлатҳои кӯтоҳтарин анҷом бояд дод.

Акнун кори асосӣ бевосита ба зиммаи хоҷагиҳо меафтад, ки дар онҳо бо назардошти хусусияти хоси маҳал шаклҳои самарабахши истифодаи ҳисоби хоҷагӣ, пудрат ва кооперацияи истеҳсолотро муайян кардан лозим аст. Вусъат додани ташаббуси аз поён сарзананда ва мубориза и қатъӣ ба муқобили шаклпарастӣ ва мавқеи фурсатпоии қисми муайяни кадрҳо ҷидду ҷаҳди зиёдеро тақозо дорад. Ҳалли ин ва дигар проблемаҳои муҳимтарини такомулоти механизми хоҷагӣ талаб мекунад, ки тамоми неруи илму амалия ба кор андохта шавад.

Дар тезисҳои маърӯзаи тайёркарда ва пешакӣ фиристодаи Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон роҳҳои асосии бозсозӣ ва тезонидани тараққиёти комплекси агросаноатӣ, дар ҳама ҷо ҷорӣ кардани шаклҳои коллективӣ, оилавӣ ва дигар шаклҳои пудрати иҷоравӣ, пойдор гардонидани муносибатҳои нави иқтисодӣ дар деҳот, ки бо васеъ татбиқ намудани принципҳои нави ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнат ва инкишофи минбаъдаи кооперация марбутанд, инъикос ёфтаанд. Дар республика ин процесс ба душвориҳои ҳам субъективӣ ва ҳам объективӣ дучор мегардад. Шароити мураккаби табиату иқлими Тоҷикистон муносибати якхеларо ба солимгардонии иқтисодиёти хоҷагиҳои ноҳияҳои водӣ ва кӯҳистон, ки онҳо аз ҷиҳати тахсис ва самаранокии истеҳсолот аз ҳамдигар куллӣан фарқ доранд, истисно мекунад. Агар даромаднокии колхозу совхозҳои пахтакор дар водиҳо ба ҳисоби миёна 30 фоизро ташкил диҳад, хоҷагиҳои асосан бо чорводорӣ машғули районҳои доманакӯҳу кӯҳистон тамоман даромад намегиранд. Дар ВАБК, минтақаи Ғарм ва доманакӯҳҳои Кӯлоб совхозҳо, чун қоида, асосан зиёновар буда, дар асоси дотация кор мекунанд. Аз ин рӯ гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ масъалаи бозсозии таъхирнопазири тамоми фаъолияти хоҷагии онҳоро ҷиддӣ ба миён мегузорад. Мувофиқи ресурсҳо муносибат кардан ба планкашӣ ва азнавсозии механизми хоҷагӣ бояд дар маркази диққат қарор гирад.

Гузариш ба системаи шартномаҳо барҳам додани амалияи бидуни назардошти имкониятҳои ресурсҳо муқаррар намудани супоришҳои давлатиро ба маҳсулоти зиёновар талаб мекунад. Таъмини таъсири механизми камхароҷот дар асоси додани ҳаққи меҳнат аз даромади умумӣ, танзими муносибатҳои мутақобилаи хоҷагиҳо бо бюҷети давлатӣ ва идораҳо бо роҳи такмили нархгузорӣ ва муқарраркунии нормативҳое, ки инкишофи тамоюлоти тайёрхӯриро (дар натиҷаи аз ҳисоби маблағи корхонаҳои сердаромад пӯшондани зиёни бесарусомонӣ) истисно мекунанд, аҳамияти калон дорад.

Барои хоҷагиҳои сусттараққиёфта беасос муқаррар намудани нормативҳои сабук аз амалияи ҳозираи ба таври маъмурию амрдиҳӣ аз нав тақсим кардани фоида кам фарқ дорад. Ин ҷо низ ҳамон баробарҳақдиҳӣ дар шакли нормативҳои индивидуалӣ ҷой дорад. Такомулоти танзими нормативии таносубҳои тақсимот дар асоси объективӣ дар баъзе мавридҳо ба талаботи назар ба афзоиши ҳаққи меҳнат ҳатман бештар афзудани ҳосилнокии меҳнат мухолиф шуданаш мумкин аст. Аммо ин танҳо ба назар чунин менамояд. Чунки барои мусоид гардондани таносуби категорияҳои номбурдаи иқтисодӣ дар процесси такрористеҳсоли васеъ ҳангоми муқаррар намудани нормативҳои илман асоснок дар хоҷагиҳо чунин зиддият ба вуҷуд омаданаш мумкин аст. Чунки дар ин хоҷагиҳо дар тӯли солҳои зиёд бо мақсади ноил шудан ба дараҷаи баланди даромаднокии истеҳсолот фонди музди кор маҳдуд карда мешуд. Баъди ҷорӣ гардидани нормативҳо барои барқарор намудани адолати иҷтимоӣ муқаррар кардани суръати баланди афзоиши музди меҳнат комилан дуруст аст, зеро барои меҳнати баландмаҳсул бештар музд додан лозим аст.

Ҳалли ин масъалаҳо, ки барои ба худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани корхонаҳои хоҷагии қишлоқ фароҳам овардани заминаи муҳимтарини иқтисодиро дар бар мегирад, пеш аз ҳама вазифаи органҳои идоракунӣ мебошанд. Вале ин як ҷиҳати кор аст. Ҷиҳати дигараш аз он иборат аст, ки худи корхонаҳо бояд мустақилияти ба онҳо додашуда ва ташаббуси хоҷагиро истифода бурда, барои азнавсозии куллии истеҳсолот дар асоси ҳисоби хоҷагӣ, рафъи бесарусомонӣ, ба вуҷуд овардани омилҳои мӯътамади зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат ва фаъолгардонии омили инсонӣ ҳамаи тадбирҳоро андешида ба амал бароранд.

Душвориҳои гузариш ба худмаблағтаъминкунӣ на фақат дар хоҷа-

гиҳои қафомонда, балки дар хоҷагиҳои сердаромад низ ба вуҷуд меоянд, зеро сухан аз хусуси тавассути ҷорӣ намудани шаклҳои нави ташкили истеҳсолот минбаъд баланд бардоштани дараҷаи тараққиёти иқтисодию иҷтимоии комплекси агросаноатӣ меравад. Пудрат ва кооперация дар шароити ҳозира барои ноил гардидан ба мустақилияти воқеии истеҳсолкунандагон дар мубориза барои афзоиши ҳосилнокии меҳнат, ҳалли проблемаи озуқаворӣ, зиёд кардани ҳаҷм, беҳтар гардондани сифат ва арзон кардани арзиши аслии маҳсулот роҳи васеъ мекушоянд.

Акнун оид ба пешомадҳои инкишофи муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ, ки тамоми фаъолияти хоҷагиро комилан демократӣ мегардонанд, ақидаи тамоман нав пойдор мегардад. Ташкили пудратии меҳнат ҳамчун роҳи пурсамари аз ҷиҳати иқтисодӣ солимгардонии корхонаҳои хоҷагии қишлоқ пешниҳод мешавад. Зимнан, муносибатҳои мутақобилаи иҷоравӣ характери умумӣ пайдо мекунанд. Бинобар ин дар баробари ба кор бурдани шаклҳои коллективӣ ва оилавии пудрати иҷоравӣ, ки шароити мухталифи табиӣ-иқтисодии истеҳсолотро ба ҳисоб мегиранд, бояд ҳатман комьёбиҳои прогресси илму техника истифода бурда шаванд. Ин бошад, чунин маъно дорад, ки фаъолияти коллективҳои пудратии дар асоси ҳисоби хоҷагӣ коркунанда танҳо ҳамон вақт самарабахшанд, ки агар ба онҳо барои истифодаи тӯлонӣ замин ва дигар воситаҳои истеҳсолот, ки барои кор фармудани усулҳои пешқадами технологӣ имконият медиҳанд, вобаста карда шаванд. Танҳо бо ҳамин роҳ манфиатдории хоҷагиро бо усулҳои ҳозиразамони фаъолияти истеҳсолӣ пайвастан мумкин аст.

Ҳозир колхозу совхозҳои республика дар яке аз марҳалаҳои пурмасъулияти бозсозӣ мебошанд ва муваффақият танҳо дар мавриде ба даст меояд, ки агар оммаҳои васеи меҳнаткашони деҳот кори ташкили кооперативҳо ва ба пудрати иҷоравӣ гузаштанро ба дасти худ гиранд.

## КАФОЛАТҲОИ ИҶТИМОӢ БЕКОР КАРДА МЕШАВАНД

ПАРТИЯИ Коммунистӣ ва Давлати Советӣ дар ҳамаи марҳалаҳои сохтмони социалистӣ барои тағйири вазъият дар хоҷагии қишлоқ ва умуман дар тамоми комплекси агросаноатӣ ҷидду ҷаҳди зиёде карданд. Ба ин соҳа маблағҳои калон гузошта, иншоотҳои азими ирригационӣ сохта, ҳазорҳо гектар замин корамy обшор намуда, бисьёр корхонаҳои оиди коркарди махсулоти хоҷагии қишлоқ ба кор андохта шуданд. Танҳо дар солҳои 1965—1987 барои тараққии тамоми соҳаҳои комплекси агросаноатии республика ба таври мутамарказ қариб 7 миллиард сӯм сарф карда шудааст. Ин имкон дод, ки истеҳсоли маҳсулот як андоза зиёд карда, структураи истеъмоли аҳолӣ беҳтар гардонда шавад.

Аммо боздеҳи ин маблағгузориҳо ба андозае кам буд, ки ба тараққии истеҳсолот ва афзоиши ҳосилнокии меҳнат тамоман мувофиқат намекард. Дар ин давра кӯмаки давлат ба колхозу совхозҳо дар шакли пули иловагӣ ба нархи харид ва аз ҳисоб баровардани қарзҳо соле дар республика 220 миллион сӯмро ташкил медод. Дар як сол арзиши аслии маҳсулот тақрибан ҳамин қадар меафзуд, дар баъзе солҳо бошад, аз маблағи додаи давлат зиёдтар буд. Дар натиҷаи ин дар балансы даромаду хароҷоти баъзе коллективҳо дефицит ба вуҷуд омад, ки ин боиси афзудани адади хоҷагиҳои зиёновар гардид.

Чунин номувофиқатии байни даромаду хароҷотро бартараф кардан зарур аст. Баробари ҷорӣ гардидани механизми нави хоҷагӣ кафолатҳои иҷтимоӣ ба корхонаҳои зиёновар бекор карда мешаванд. Дар конференция дар хусуси он, ки дар марҳалаи якуми гузариш ба худмаблағтаъ-

минкунӣ барои кам кардани адади хоҷагиҳои зиёновар ва сипас умуман барҳам додани онҳо чӣ корҳо анҷом дода мешаванду боз чӣ корҳоро ба сомон бояд расонд, гуфтугӯи ҷиддӣ ва манфиатдорона баргузор гардид. Ақидаҳои мухталиф баён ёфтанд. Чунончи, сардори саруправленияи планкашии тараққиёти иҷтимоию иқтисодии комплекси агросаноатии Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон **А. Соҳибназаров** чунин мешуморад, ки пеш аз ҳама ба истифодаи ҳадафманди маблағгузории асосӣ муваффақ бояд шуд. Ин ҷо алҳол интеграция вуҷуд надорад. Мисли пештара ба амалияи нодурусти сарфи маблағ барои сохтмони объектҳои ғайриперспективӣ роҳ дода мешавад, дар айни ҳол имкониятҳои молиявии заказчиён ва базаи моддию техникии ташкилотҳои пудратӣ ба инобат гирифта намешаванд. Алҳол муносибати комплексӣ ба дархостҳо барои тақсими техникаю ресурсҳо вуҷуд надорад. Ташкили кори иқтисодӣ нуқсони зиёд дорад. Ин масъалаҳои асосиро ҳал накарда, ба муносибати дуруст ба проблемаи зиёноварии хоҷагиҳо кафолат додан мумкин нест. Ҷорӣ кардани механизми нави хоҷагиро аз қарорҳои бемулоҳизаи ташкилотҳои болоӣ ва мутеъона ба ҷо овардани онҳо дар маҳалҳо эмин бояд дошт. Чунин қарорҳо бошанд, солҳои охир бисьёр қабул гардидаанд. Чунончи, барои комплексҳои чорвои ширдеҳ, ки ҳар чоруминашон ҳоло холӣ истодаанд, 160 миллион сӯм сарф шудааст.

Агар тартиби мавҷудаи планкашӣ боқӣ монад, аз хусуси худмаблағтаъминкунӣ ё ҷорӣ кардани шаклҳои пудратии ташкили меҳнат сухан гуфтан ҳоҷат нест. Плани аз рӯи нишондиҳандаи бадастомада тартибдодашуда ва суръату таносуби тараққиёте, ки бо ҳисобу китоби иқтисодӣ қувват дода нашудаанд, ҳар кадом тартиботро барбод медиҳанд. Дар ин бобат мисоли райони Айнӣ, ки дар тезисҳои маърӯза оварда шудааст, характернок аст. Ба меҳнаткашони район лозим омад, ки баҳри иҷрои плани ғайриреалии аз боло ба дӯшашон бор кардашуда дар бобати ба давлат фурӯхтани гӯшт назар ба чорвои дар фермаҳои худ парвариш кардаашон ду баробар зиёд бо нархи бағоят баланд аз аҳолӣ чорво биханранд. Қусури зиёни аз чорводорӣ расидаро ҳатто даромади зиёди тамокукорию боғдорӣ бароварда натавонист.

**Гузаштан ба супориши давлатӣ дар шароити худмаблағтаъминкунӣ барҳам додани хароҷоти ғайриистеҳсолӣ, истифодаи ноокилонаи дотацияҳои давлатӣ ва аз нав тақсим кардани фоидаи хоҷагиҳои сердаромадро тақозо дорад.**

Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки танҳо аз ҳисоби такомулоти кори муқаррар кардани супориши давлатӣ бо назардошти имкониятҳои воқеии ресурсҳо зиёноварии қисми зиёди хоҷагиҳои кӯҳистонро 50—60 фоиз кам кардан мумкин аст. **Охир супориши давлатӣ аз плани харид маҳз бо ҳамин фарқ мекунад, ки вай бо шартиомае ба расмият дароварда мешавад, ки дар он бояд ризоияти ба тарафайн муфид ба даст оварда шавад.** Аз ин рӯ, вай ба манфиати хоҷагиҳо мухолиф буда наметавонад.

Роҳи дуюми рафъи зиёноварии хоҷагиҳои кӯҳистон, хусусан ВАБК, муттаҳидгардонии совхозҳо, даст кашидан аз ташкили қолабии бригадавии меҳнат дар шароити камзаминӣ мебошад. Дар он ҷо назар ба совхозҳои республика ҳосилнокии меҳнат дар зироат панҷ маротиба камтару ҳаққи меҳнат 10 баробар зиёд аст. Аз мавқеи гузариш ба худмаблағтаъминкунӣ ташкили истеҳсолоти совхозӣ ба хусусияти табиии зироаткории кӯҳистон мувофиқ нест. Қонун дар бораи кооперация барои баромадан аз кӯчаи сарбаста роҳ кушода, диққатро ба барпо намудани истеҳсолоти хурди дорои структураи зудбадали ба истеъмолкунандаи мушаххас нигаронидашуда ҷалб мекунад. **Дар хоҷагиҳои Помир ва ба онҳо монанд шурӯъ намудан ба ташкили ихтиёрии кооперативҳо дар асоси пудрати иҷоравию оилавии дар доираи иттиҳодияи ягонаи кооперативии районӣ коркунанда ҳадафманд аст.**

Дар тезисҳои маърӯза таклиф шудааст, ки маҳсулоти соҳаҳои озуқавории ин районҳо бидуни супориши давлатӣ мувофиқи шартномаи иҷорагирои бо кооперативҳо фурӯхта шавад. Дар хусуси супориши давлатӣ бошад, пас онро ба маҳсулоти зироатҳои сердаромад, асосан зироатҳои техникие муқаррар намудан мумкин аст, ки фурӯши онҳо кафолатнок аст. Ин таклифро ҷонишини якуми раиси комитети агросаноатии вилояти Ленинобод **А. Ҳодибоев** дастгирӣ намуд. Ӯ қайд кард, ки дар вилоят 41 хоҷагии зиёновар ва камдаромад мавҷуд аст, ки аз онҳо 14-тоашон дар минтақаи доманакӯҳ воқеъ гардидаанд ва амалияи мавҷудаи планкашӣ, аз тарафи давлат кафолат дода шудани пардохти зиён дар тӯли бисьёр солҳо дар кадрҳо рӯҳияи тайёрхӯриро парварида, онҳоро ба ташаббуси амалӣ ва хоҷагидории оқилона чи дар корхонаҳою районҳо ва чи дар зинаҳои баландтари идоракунӣ водор накарданд. Дар шароити нави хоҷагидорӣ механизми мазкури боздоранда бояд шикаста шавад.

Ҷонишини якуми раиси комитети агросаноатии Душанбе **Д. Ҷӯраев** низ ҳамин ақидаро тарафдорӣ мекунад. Ӯ аз пудрати иҷоравӣ умеди калон дорад, зеро он дар натиҷаи фаъолгардонии омили инсонӣ зуд самара мебахшад.

Ҳамаи иштирокчиёни конференция ба тарафдории таҳлили ҳаматарафаи вазъияти кори ҳар хоҷагӣ ва ноҳия, ки он муносибати қолабиро ба солимгардонии иқтисодиёт ва пурсамар гардонидани истеҳсолот истисно карда, ба интихоби шаклҳои оқилонаи ташкили он кӯмак мерасонад, фикр баён карданд.

# АМАЛИЯ СОБИТ КАРДААСТ

МУБОҲИСАИ аз ҳама доманадор дар атрофи проблемаи ҷорӣ кардани шаклҳои гуногуни пудрати коллективӣ, оилавӣ ва иҷоравӣ авҷ гирифт. Дар ин бобат аллакай таҷрибаи муайян андӯхта шудааст. Вале, чи тавре амалия нишон дод, самараи ин шаклҳои пудрат дар ҷое зиёдтар аст, ки дар он ҷо муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ба миқьёси калонтар ҷорӣ карда мешаванд. Қайд гардид, ки ташкили пудрати меҳнат, ки дорои шаклҳои мухталиф мебошад, бояд ба заминаҳои табиӣ ва технологии истеҳсолот ба шарти ҳатман истифода бурдани комьёбиҳои прогресси илму техника комилан мувофиқат намояд. **Пудрат танҳо ҳамон вақт самарабахш аст, ки агар вай дараҷаи таъмингардидаи механиконии комплексиро паст накарда, балки манфиатдории хоҷагиро бо усулҳои ҳозиразамони фаъолияти истеҳсолӣ узван пайвандад.**

Ин талабот ҳангоми дар пахтакорӣ ба кор бурдани пудрати оилавӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Чунин амалия нодуруст аст, ки дар ин соҳаи бештар индустриконидашуда ба ихтиёри як оила 3—5 гектар киштзор танҳо барои иҷрои корҳои дастӣ дода, механизатор ба сифати қувваи кории кироя ҷалб карда мешавад ва аз ин рӯ вай ба натиҷаҳои ниҳоии меҳнат кам манфиатдор аст. Технологияи интенсивӣ ба механиконии комплексӣ такья намуда, барои пурмаҳсул истифода бурдани тракторҳои шудгоркунанда ва дигар техника ҷудо кардани камаш 50—60 гектар заминро талаб мекунад. Барои ин бошад, коллективи иборат аз 15—20 кас доштан зарур аст. Чунин масоҳатро танҳо якчанд оила, ки асоси кооперативи ибтидоиро ташкил медиҳад, ба пудрат гирифта метавонад. Дар хусуси ташкили меҳнат ва тақсимот бошад, пас ин корро мувофиқи салоҳдиди коллектив, аз ҷумла аз рӯи принципи оилавӣ ташкил кардан мумкин аст. Ин нуқтаи назар дар тезисҳои маърӯзаи конференция баён ёфта буд. Муаллифони он даъво доранд, ки танҳо дар сурати чунин ташкили кор ҳисоби пурраи дохилихоҷагӣ ва истифодаи принципи аз рӯи бақияи даромади умумӣ ташкил кардани фонди музди кор имконпазир аст. Ин принцип усулҳои серхароҷоти хоҷагидориро

истисно карда, барои гузаштан ба пудрати иҷоравӣ шароити мусоид фароҳам меоварад.

Баромадкунандагон дар конференция ба бисьёр масъалаҳо дахл карда, дар бораи самаранокии ин ё он шакли пудрат дар хоҷагии мушаххас ва соҳаҳои мухталифи истеҳсолот изҳори ақида намуданд. Чунончи, ҷонишини директор оид ба масъалаҳои иқтисодии совхози «Қалъаидашт»-и райони Файзобод **С. Зокиров** қайд кард, ки то ҳол пудрати оилавӣ бо фармону фишори РАПО ҷорӣ мегардад, ки ин ба манфиатҳои ҳисоби хоҷагии коллективҳо мувофиқ нест. Масалан, РАПО талаб мекунад, ки ба пудрати оилавӣ боғҳои ҳосилдеҳ дода шаванд. Вале ин боғҳо ба сарфи зиёди меҳнат эҳтиёҷ надоранд. С. Зокиров чунин мешуморад, ки ба пудрати оилавӣ буньёди боғҳои нав, ниҳолшинонӣ ва нигоҳубини дарахтони ҳанӯз ба ҳосил надаромадаро гузарондан лозим. Усулҳои амрдиҳии маъмурӣ дар он ҳам зоҳир гардид, ки соли 1987 совхозро маҷбур сохтанд истеҳсоли сенажро кам кунад (ин дар сурати номусоид будани аҳвол дар чорводорӣ), соли 1988 бошад, бе назардошти имкониятҳои хоҷагӣ плани тайёр намудани сенажро 30 фоиз зиёд карданд.

Дар хусуси он ки усулҳои фармонфармоию маъмурии роҳбарӣ ба иттиҳодияи истеҳсолии «Ховалинг» ба чӣ оварда расонданд, мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон **А. Ратнер** нақл кард. Тамоми комплекс, ҷои барпо карда шуданаш, ҳаҷми ба план гирифташавандаи истеҳсоли маҳсулот, структураи иттиҳодия, характери муносибатҳои мутақобилаи дохили хоҷагӣ, алоқаҳои берунӣ ва амсоли инҳо—ин ҳама бо қарорҳои худсарона муайян мегардид ва сипас аз ҷиҳати техникию иқтисодӣ асоснок карда мешуд. Дар натиҷа иттиҳодия зиёни калон мебинад ва ба шарте ба худмаблағтаъминкунӣ гузашта метавонад, ки агар Комитети давлатии агросаноатии республика вазъияти дар он ҷо баамаломадаро чуқур омӯхта, аз паиислоҳаш шавад.

А. Соҳибназаров вазифаи бозсозии роҳбариро ба хоҷагии қишлоқ ин тавр баён намуд: **ба пудратчиён ва иҷорагирон на фармонфармо, балки умуре лозим аст, ки онҳоро бо ресурсҳои моддӣ таъмин намуда, барои фурӯши ҳосили рӯёндашуда кӯмак расонад ва агар лозим шавад, манфиатҳои истеҳсолотчиёнро ҳимоя кунад.**

Сариқтисодчии совхози ба номи Турдиеви райони Москва **Д. Мадхолов** даъво мекунад, ки дар пахтакорӣ пудрати оилавӣ назар ба пудрати бригадавӣ самарабахштар аст. Чунончи, дар совхози онҳо ҳосилнокии меҳнат дар звеноҳои оилавӣ назар ба бригадаҳои пудратӣ 28,6 фоиз, мувофиқан ҳаққи меҳнат низ 17,6 фоиз зиёдтаранд. Зимнан, қайд намуд Д. Мадхолов, фарқ надорад, ки вай пудрати оилавӣ-гурӯҳӣ аст ё пудрати оилавӣ-звеногӣ.

Вале ба ин ақида Д. Ҷӯраев зид баромад. Ӯ камбудии асосии пудрати иҷоравиро дар республика дар он мебинад, ки он, чун қоида, дар ячейкаи ибтидоии оилавӣ маҳдуд шуда монда, дар коллективҳое, ки дар онҳо оилаҳо, ташкилаҳои иборат аз гурӯҳҳои хурду калони истеҳсолӣ муттаҳид гардида, барояшон ба мӯҳлати тӯлонӣ замин ва дигар воситаҳои истеҳсолот ҷудо карда, ба ҳайати онҳо механизаторону мутахассисон дохил гардида бошанд, ҳуқуқи гражданият пайдо намекунад. Ҳол он ки, таъкид мекунад Д. Ҷӯраев, структураи пудратии кооперативиро дар колхозу совхозҳо фақат бо ҳамин роҳ барпо кардан мумкин аст.

**Тарзи ташкили пудрати иҷоравиро бо назардошти шароити хоҷагии мушаххас бояд интихоб намуд,** — изҳор кард доктори илми иқтисодӣ, мудири шӯъбаи комплекси агросаноатии Институти иқтисодиёти Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон **И. Асроров.** Ӯ иштирокчиёни конференцияро таъкид кард, ки ба мураккабии ҷорӣ намудани шаклҳои пудратии ташкили меҳнат баҳои даркорӣ диҳанд. Охир пӯшида нест: роҳбарони баъзе хоҷагиҳо чунин мешуморанд, ки фақат ризоияти иҷораги-

ронро гирифта, бо онҳо шартнома бастан кифоя аст, то ки пудрат мувофиқи программаи пешакӣ муайяншуда амал кунад. Ин иштибоҳ аст. **Ҷорӣ намудани пудрат кори дурударозу пурмашаққатест, ки дониш, сабру таҳаммулро тақозо дорад.** Бисёр вақт дар амалия ҳангоми интихоби зироати киштшаванда ба ҳам мувофиқ наомадани манфиатҳои пудратчиён ва хоҷагиҳо мушоҳида мешавад. Иҷорагирон талаботи бозорро нағз мефаҳманд ва мехоҳанд маҳсулоти бозоргиру нархаш баландро истеҳсол намоянд. Ана дар ҳамин ҷо кори бомулоҳизаи ташкилотчиёни истеҳсолот лозим аст. Ин ба муайян намудани нормативҳои киштукор, ҳосил, арзиши истифодаи техника ва амсоли инҳо дахл дорад.

Сариқтисодчии колхози ба номи Ленини райони Восеъ **У. Гулматов** аз таҷрибаи кори ташкили пудрати оилавӣ дар пахтакорӣ нақл кард. Соли гузашта 323 звенои оилавӣ аз ҳисоби кам кардани арзиши аслии пахта 631 ҳазор сӯмро сарфа намуданд. У. Гулматов чунин мешуморад, ки звеноҳои оилавӣ дар истеҳсоли хӯроки чорво, чорвопарварӣ ва боғдорӣ боз ҳам самарабахштаранд. Ин ақидаро директори совхози сабзавоткории «Иркутск»-и райони Ленин **М. Султонов** низ тарафдорӣ мекунад. Дар хоҷагие, ки ӯ сарварӣ мекунад, ҷорӣ кардани пудрати оилавӣ аз соли 1985 оғоз ёфт ва ҳозир он дар ҳамаи ҷузъҳои совхоз амал мекунад.

Дар колхози ба номи Ждановн райони Мастчоҳ дар тӯли панҷ сол пудрати бригадавие санҷида шуд, ки аъзоёни он аз рӯи наряди ягона ва коэффициенти иштироки меҳнатӣ ҳақ мегиранд. Ҳозир дар пахтакорӣ дар дохили чунин бригадаҳо пудрати оилавӣ вусъат меёбад, ки ба он истеҳсоли хӯроки чорво низ гузаронида шудааст. Натиҷаҳои нахустини кор умедбахшанд: соли гузашта аз ҳар гектар 100 центнерӣ беда ва 700 центнерӣ лаблабуи қанд гирифта шуд. Аз ин хусус раиси правленияи колхоз **Ҳ. Абдулов** нақл намуд. Вай дар бораи ҷорӣ кардани системаи чекии ҳисоббаробаркунии тарафайн муфассал таваққуф намуда, маблағи калонеро номбар кард, ки ба туфайли системаи мазкур хоҷагӣ соли гузашта сарфа кардааст. Дар бораи кори кооперативи «Ҳисоби хоҷагӣ»-и назди маркази ташкили илмии меҳнати Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон раиси он **С. Иванов** нақл кард. Мақсади аввалини фаъолияти кооператив аз ҷиҳати молиявию иқтисодӣ солимгардонии хоҷагиҳои заминҳояшон навкорами районҳои Шаҳртуз ва Исфара, мақсади дуюмаш ҷорӣ намудани ҳисоби дохилихоҷагӣ бо истифодаи шакли чекии назорати хароҷот, додани ҳаққи меҳнат аз даромади умумӣ дар асоси нархҳои ҳисобӣ мебошад. Дар баробари ин кооператив ба хоҷагиҳо барои ҷорӣ кардани пудрати коллективӣ, оилавӣ ва иҷоравӣ кӯмак мерасонад. С. Иванов изҳор кард, ки тадбирҳои аз ҷиҳати молиявию иқтисодӣ солимгардонии хоҷагиҳо, ки дар водии Бешкент ба амал баровардa мешаванд, бояд аз худи соли ҷорӣ ба дараҷаи даромаднокии 20-фоиза расидани совхозҳои заминҳояшон навкорами райони Шаҳртузро таъмин намоянд.

Конференция хулосаҳои дар тезисҳои маърӯза баёнёфтаро дар ин бора тарафдорӣ кард, ки **пудрати иҷоравӣ шакли олии муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ мебошад.** Вай метавонад фардӣ, оилавӣ ё коллективӣ бошад. Аломатҳои фарққунандаи он дараҷаи баланди мустақилияти истифодаи воситаҳои ба иҷора додашудаи истеҳсолот, мӯҳлати дарози амали шартнома ва бо салоҳдиди худ фурӯхтани маҳсулот мебошанд. Бинобар ин ба иҷорагирон нархҳои ҳисобии дохилихоҷагӣ ва лимитҳои хароҷоти истеҳсолӣ набояд ба таври мутамарказ муқаррар карда шаванд, чунонки дар пудрати муқаррарӣ карда мешавад.

Амалияи дар республика мавҷудаи бо оилаҳои алоҳида бастани шартномаҳо дар бобати ба иҷора додани юнучқазор, дарахтони бисёрсола ва ғайра бидуни воситаҳои техникии дахлдор моҳияти пудрати иҷоравиро таҳриф мекунад. Агар корҳои асосиро механизаторон ба ҷо оранду хизматро касони бегона расонанд, принципи вобаста ба саҳми

меҳнатии ҳамаи иштирокчиёни истеҳсолот додани ҳаққи меҳнат вайрон мешавад. Дар ин сурат иҷорагир ҳӯҷаини майдони худ намешавад. Ҳозир ҳуқуқҳои ӯро Қонун дар бораи кооперация собит менамояд. Вай риояи қатъии принципҳои ихтиёрӣ, мустақилияти хоҷагӣ, худидоракунӣ ва дахлнопазирии моликияти кооперативиро кафолат медиҳад. Мувофиқи моҳияти демократиаш пудрати иҷоравӣ бо системаи кооперативии ташкили меҳнат узван пайваста аст.

## ДАРОМАД КАЛОН, ВАЛЕ...

ҚИСМИ муайяни совхозҳои республика дараҷаи даромаднокиашонро аз 3С фоиз афзун гардонданд. Ба назар чунин менамояд, ки вазъи иқтисодии ин хоҷагиҳо барои гузаштан ба худмаблағтаъминкунӣ комилан имконият медиҳад. Вале дар амал ин кори душвор аст. Чунон ки дар конференция қайд шуд, маҳз аз чунин корхонаҳо (бисьёр вақт бе асоси кофӣ) қисми зиёди фоида ба фондҳои мутамаркази ташкилотҳои болой гузаронида мешавад. Аз ҳисоби ин маблағ на фақат аппарати идоракуниро медоранд, балки қусури зиёни хоҷагиҳои камдаромадро мебароранд. Зери пардаи тафриқаи нормативҳои ҳиссаҷудокунӣ дар бисьёр мавридҳо бесарусомонию тайёрхӯрӣ қадр карда, ба хоҷагиҳо зиёни иқтисодӣ расонда мешавад.

Аз хусуси ба иқтисодиёти корхонаи сердаромад таъсири манфӣ расондани чунин амалия директори совхоз-техникуми ба номи Куйбышеви райони Коммунистӣ **В. Мазо** нақл намуд. Дар даҳ соли охир дар совхоз даромаднокӣ аз 50 фоиз кам набуд, дар пахтакорӣ бошад, 100 фоизро ташкил дод. Баробари тараққии истеҳсолот соҳаи иҷтимоӣ бо суръати тез тараққӣ меёбад. Аз се ду ҳиссаи фондҳои асосӣ, ки ба 30 миллион сӯм расидааст, ба соҳаи иҷтимоӣ рост меояд. Дар совхоз программаи тараққиёти минбаъдаи иҷтимоию иқтисодӣ тартиб дода шудааст, ки ба тезонидани суръати он барпо кардани базаи худии сохтмон мусоидат менамояд.

Ба технологияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника низ маблағи калонро талаб мекунад. Вале ин самараи калон ҳам мебахшад: ҳосили пахта аз ҳар гектар 34 центнер, беда — 160 центнер, ҷуворимаккаи силосбоб — 450 центнер, лаблабуи қанд — 600 центнерро ташкил медиҳад. Соҳаи парвариши чорвои ширдеҳ низ даромаднок аст. Ба ҳисоби ҳар 100 гектар замини обӣ дар ин ҷо 790 центнер шир ва 89 центнер гӯшт истеҳсол менамоянд, ки ин назар ба дараҷаи миёнаи район хеле зиёд аст.

Вале бо ҳамин дастовардҳо қонеъ шудан мумкин нест, зеро ҳанӯз на ҳамаи захираҳо истифода гардидаанд. Монеаи асосиро баромадкунанда дар камбудию нуқсонҳои механизми амалкунандаи хоҷагӣ мебинад. Бар хилофи Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ ҳар гуна дастурупамалҳо садди роҳи ташаббуси хоҷагиҳо мешаванд. Совхоз мисли пештара ба маблағи худаш ихтиёрдорӣ карда наметавонад. Аз 10 миллион сӯми даромаде, ки ҳар сол совхоз ба даст меоварад, органҳои болой, ғайр аз маблағи пардохт ба бюҷет, қариб ду миллион сӯмашро мегиранд, ки ин ҳавасмандии коллективи меҳнатиро ба афзудани самараи истеҳсолот паст мекунад. Худмаблағтаъминкунӣ бояд ба чунин зуҳурот хотима диҳад.

**Дар баробари ин, агар принципҳои ташаккули нормативҳо куллан тағьир дода нашаванд, худмаблағтаъминкунӣ низ ба тақсимоти одилонаи даромад кафолат дода наметавонад.** Ҳам ҷонишини директор оид ба масъалаҳои иқтисодии совхози «Қалъаидашт»-и районн Файзобод С. Зокиров, ҳам мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон А. Ратнер ва ҳам сардори управленияи ташкили меҳнат ва додани ҳаққи меҳнати Комитети давлатии агросаноатии рес-

публика А. Мирзохоҷаев дар баромадашон чунин хулоса баровარданд. Онҳо далелҳои мухталиф овარданд, таклифҳояшонро ба тарзи гуногун баён намуданд, вале маънои онҳо чун баромади В. Мазо аз ин иборат буд: **ба хоҷагиҳо озодии ба ҳукми қонундаромадаи истифодаи маблағҳои худашон дода, ҳангоми муайян кардани нормативҳо на дараҷаи таъминшудаи тараққиёти хоҷагӣ, балки имкониятҳои воқеиро ба эътибор бояд гирифт.** Агар замину шароити иқлим, аппарати истеҳсолот як хел бошад, нормативҳо ҳам, қатъи назар аз дараҷаи таъмингардидаи даромаднокӣ, бояд баробар бошанд.

Ин ба нормативи фонди музди кор низ пурра дахл дорад. Пештар фонди ҳаққи меҳнат аз дараҷаи бадастомада ба план гирифта мешуд, ки ин дар шароити системаи корбайъи мукофотдор баробарҳақдиҳиро ба вуҷуд оварда, дар хоҷагиҳои сердаромад боиси аз афзоиши ҳосилнокии меҳнат хеле қафо мондани афзоиши ҳаққи меҳнат мегардид. Чунончи, ҳиссаи ҳаққи меҳнат дар даромади умумии совхоз-техникуми ба номи Қуйбышев камтар аз 40 фоизро ташкил медиҳад, ҳол он ки дар дигар хоҷагиҳои район, ки айнан дар ҳамин гуна шароит кор мекунанд, вай ба 60—70 фоиз мерасад. Яъне дар сурати камтар будани натиҷаҳои истеҳсолот моҳонаи коргарон зиёдтар аст. Вайроншавии принципи социалистии додани ҳаққи баробар барои меҳнат баробар аён аст ва дар асоси қоидаҳои кӯҳна барқарор намудани адолат имконнопазир аст: агар фонди музди кор аз рӯи дараҷаи бадастомада муайян карда шавад, хоҷагӣ ба тангкӯчаи сарбастае дучор мешавад, ки ҳатто худмаблағтаъминкунӣ ҳам аз он баровარда наметавонад. Агар совхоз ҳиссаи ҳаққи меҳнатро дар даромади умумӣ ақаллан ба дараҷаи миёнаи ноҳиявӣ расонданӣ шавад, ногузир талаботи афзоиши босуръати ҳосилнокии меҳнат халалдор мегардад.

Чунон ки дар боло зикр ёфт, дар тезисҳои маърӯзаи конференция масъала гузошта шуд, ки **дар мавриди номбурда дар як вақт вазни қиёсии ҳаққи меҳнатро дар даромади умумӣ ба дараҷаи оқилона, қатъи назар аз суръати афзоиши ҳосилнокии он дар соли мазкур, зиёд кардан мумкин аст.** Дар ин сурат минбаъд таносуби дуруст таъмин мегардид, ки ин ба принципи аз рӯи бақияи маблағ ташкил кардани фонди музди кор, ки дар шароити пудрати иҷоравӣ ба кор бурда мешавад, комилан мувофиқ аст.

Ҳамин тариқ, конференция бисьёр проблемаҳои ба шароити нави хоҷагидорӣ гузаштани корхонаҳои сердаромадро равшан кард. Акнун ин проблемаҳо ҳар қадар субъоткоронатар, ҳар қадар зудтар ҳал карда шаванд, комплекси агросаноатӣ аз ҷорӣ кардани ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ дар мӯҳлати кӯтоҳтарин ҳамон қадар бештар самара ба даст меорад.

## ДАР АСОСИ ШАРИКӢ

ГУЗАРИШ ба худмаблағтаъминкунӣ ҳанӯз маънои онро надорад, ки тамоми масъулияти иштирок кардан дар ташаккули даромади миллӣ ба зиммаи корхонаҳои комплекси агросаноатӣ гузошта мешуда бошад. **Ҳисоби хоҷагӣ ба андозаи пуррааш ҳамон вақт арзи вуҷуд мекунад, ки агар корхонаҳо аз андӯхти пулии худ на фақат пардохти хароҷоти ҷорӣ, тараққиёти иҷтимоию истеҳсолии коллективи меҳнатӣ ва ҳавасмандии моддии коркунони беҳтаринро таъмин менамоянд, балки дар ташаккули даромади бюҷети давлатӣ низ фаъолона ширкат меварзанд.** Давлат ҳамеша вазифадор аст, ки соҳаи ғайриистеҳсолиро бо пул таъмин намуда, тадбирҳои калони структурӣ андешида, қобилияти мудофиавиашро мустаҳкам гардонад. Барои ин вай маблағро танҳо аз хоҷагии халқ, аз ҳисоби андӯхти дохилӣ, фоидаи корхонаҳо гирифта метавонад.

Бо мақсади афзун гардондани даромади ҷузъҳои хоҷагии қишлоқ партия ва ҳукумат борҳо дар бобати аз ҷиҳати иқтисодӣ солимгардонии колхозу совхозҳо тадбирҳо андешиданд. Зиёд кардани нархи харид ва ҷорӣ намудани ҳаққи иловагӣ ба он мебоист самаранокии кори онҳоро афзун мегардонд. Аммо даромаднокии хоҷагиҳо назар ба соли 1982 танҳо 1,1 фоиз афзуд.

Чунон ки маълум аст, дар арзиши аслии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ музди кор вазни қиёсии асосӣ дорад. Аз рӯи дараҷаи таъминшуда ба план гирифтани вай боиси он гардид, ки хоҷагиҳо мекӯшиданд аз ташкилоти болой бо ҳар роҳ ҳар чи бештар фонди музди кор гиранд, ҳатто агар вайро имкониятҳои техникӣ-иқтисодӣ собит накунанд ҳам. Тафтишоти гузаронидаи органҳои молиявии республика аз он хусус шаҳодат медиҳад, ки дар харитаҳои технологӣ мӯҳлати иҷрои корҳо кӯтоҳ ва ҳаҷми корҳо зиёд нишон дода, дар плани саноатию молиявӣ дастӣ иҷро шудани корҳо инъикос карда мешуд (ҳол он ки барои механиконидани онҳо ҳамаи имкониятҳо мавҷуд буданд), ҳаҷми маҳсулоти истеҳсолшуда дар ифодаи арзиш кам карда мешуд. Ин боиси баланд шудани музди кор мегардид. Дар натиҷа дар давраи аз соли 1982 то соли 1987 ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии қишлоқи республика 6,3 фоиз кам шуда, ба ҳисоби миёна музди кори ҳар коркуи 6,2 фоиз афзуд. Пас, кӯмаки молиявие, ки давлат мерасонд, на барои мустаҳкам намудани иқтисодиёти корхонаҳои хоҷагии қишлоқ, балки барои зиёд кардани пулдиҳӣ дар шакли музди кор ва хароҷоти ғайриистеҳсолӣ истифода мешуд.

Дар ҳамин асос дар конференция масъалаи ҳадафмандии дотацияҳои давлатӣ ба корхонаҳои хоҷагии қишлоқ ва пули иловагӣ ба нархи харид муҳокима гардид. Вазъи корҳоро дар ин соҳа сардори управленияи бопултаъминкунии комплекси агросаноатии Вазорати молияи РСС Тоҷикистон **Б. Куенов** муфассал таҳлил намуд. Аз ҷумла, ӯ қайд намуд, ки **бо мақсади риояи адолати иҷтимоӣ ҳангоми муайян кардани андозаи пули иловагӣ ба ҳар як хоҷагӣ тамоми хароҷоти ғайриистеҳсолӣ ва музди кори нодуруст додашударо барҳам додан зарур аст.**

Дар лоиҳаи бюҷети Комитети давлатии агросаноатии республика барои соли 1989 пешбинӣ гардидааст, ки барои додани пули иловагии батафриқа ба нархҳои хариди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ 158 миллион сӯм ҷудо карда шавад. Ба ин муносибат дар назди умури дахлдори Комитети давлатии агросаноатӣ вазифаи дуруст тақсим кардани ин пули иловагӣ меистад. Агар ин масъала ҳал карда нашавад, хоҷагиҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ пурқувват ба вазъияти бади молиявӣ афтида мемонанд. **Танҳо тақсимоти асосноки кӯмаки давлат ва назорати даркорӣ ба он ба хеле афзун гардондани даромаднокии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ мусоидат мекунад.**

Ҳамкории хоҷагиҳо бо Банки агросаноатӣ низ бояд бо ҳамин роҳ инкишоф ёбад. Аз ҷониби Банки мазкур дар конференция раиси правленияи шӯъбаи республикавии тоҷикистонии Банки агросаноатии СССР **А. Гиндус** ширкат варзид. Ӯ қайд намуд, ки дар шароити ҳозира самту шаклҳои фаъолияти банкҳо куллан тағьир ёфта, онҳо иштирокчиёни фаъолу манфиатдори бозсозии иқтисодиёт мегарданд. Банкҳо ба хоҷагиҳо кредит дода, бо ҳамин ба баланд шудани дараҷаи техникии истеҳсолот, афзудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот ҳавасманд мегардонанд. Банкҳо ба кори пурсамари корхонаҳо манфиатдоранд, фоидаи ҳисоби хоҷагии банк аз қарз аз ҳисоби фоидаи корхонаҳо ташкил меёбад. Банк ба додани кредитҳои калон ва тезонидани гардиши онҳо манфиатдор аст. **Демократиконии муносибатҳои байни корхонаю банк дар бастани шартномаҳои кредитӣ, ки ӯҳдадориҳо ва масъулияти иқтисодии тарафайнро пешбинӣ менамоянд, ифода меёбад. Банкҳо ва корхонаҳо ҳамчун шарикони баробарҳуқуқ амал карда, муносибатҳояшонро дар асоси нормативҳои иқтисодӣ ва юридикӣ ба роҳ мемонанд.**

Ҳозир системаи кредитдиҳӣ хеле оддӣ гардонда шудааст ва фармон-

фармоии банк ҳангоми интихоби шаклҳои ҳисобу китоб, ки тавассути шартномаи корхона бо банк муайян карда мешаванд, аз байн бурда шудааст ва ин бояд ба ташаккули муносибатҳои нави байни онҳо мусоидат кунад. А. Гиндус эътироф кард, ки одати муносибатҳои кӯҳна ҳанӯз мушоҳида мешавад. Сол то сол аз обороти хоҷагӣ гирифта ба мақсадҳои дигар истифода бурдани маблағ меафзояд, вай дар ибтидои соли ҷорӣ 100 миллион сӯмро ташкил дод, ки аз он 63 миллион сӯмаш ба совхозҳо рост меояд. Гузариш ба худмаблағтаъминкунӣ масъалаи аз тарафи хоҷагиҳо пардохта шудани кредити банкро мураккаб мегардонад. Адади совхозҳое меафзояд, ки аз сабаби барнагардондани қарзи пештара аз ҳуқуқи гирифтани кредити навбатӣ маҳрум гардидаанд. Аз сабаби ҳангоми тартиб додани планҳои саноатию молиявӣ ба камбудиҳо роҳ додани корхонаҳо муносибатҳои ҳамкории байни банку корхонаҳо бад мешаванд. Масалан, лимити плании маблағгузории асосӣ дар колхози «Победа»-и райони Ленин соли ҷорӣ 1 миллиону 885 ҳазор сӯм буд, манбаи воқеии бопултаъминкунӣ бошад, танҳо 300 ҳазор сӯмро ташкил дод. Ва ин плани номутаносибро РАПО қабул кард. Кредитро ба андозаи қариб як миллион сӯм сипас банк пайдо кард.

Мустаҳкам намудани ҳисоби хоҷагӣ, гузариш ба худмаблағтаъминкунӣ аз бисьёр ҷиҳат ба сари вақт ва мукаммал будани ҳисобу китоби корхонаҳо аз рӯи ҳамаи ӯҳдадориҳо вобаста аст. Вагарна беинтизомию бевиҷдонии мутақобила ба вуҷуд меояд. Банк, ҳамчун шарик ба он манфиатдор аст, ки корхона сердаромад бошад, бинобар ин программаи аз ҷиҳати иқтисодӣ солимгардонӣ бояд программаи амалиёти якҷоя гардад.

Муносибатҳои шарикӣ дар байни Банки агросаноатӣ ва корхонаҳои комплекси агросаноатӣ акнун ба роҳ монда мешаванд. Асоси онҳоро мақсадҳои нек ташкил медиҳанд, вале онҳоро танҳо бо роҳи ҳамкории бовиҷдонона ва барои тарафайн муфид амалӣ гардондан мумкин аст.

## БЕСАРУСОМОНИРО ҲАВАСМАНД НАБОЯД КАРД

Дар фароҳам овардани шароити мусоид барои ба худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани колхозу совхозҳо такомулоти нархгузорӣ роли калон мебозад. Аз ин лиҳоз истифодаи дурусти маблағи аз бюҷет гирифтаи хоҷагиҳо барои муқаррар намудани ҳаққи иловагии батафриқа ба нархи хариди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ махсусан муҳим аст. Лозим аст, ки ин ҳаққи иловагӣ тафовути ҳақиқиро дар шароити объективии истеҳсолот ба инобат гирифта, омили пуртаъсири афзудани маҳсулот гардад ва набояд воситаи пардохти зиёни бесарусомонӣ бошад.

Масъалаи нархгузорӣ дар комплекси агросаноатӣ ҳозир яке аз масъалаҳои хеле баҳснок аст. Иштирокчиёни конференция низ онро сарфи назар накарданд. А. Соҳибназаров изҳор намуд, ки дараҷаи мавҷудаи нархи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ хароҷоти ҳақиқиро бароварда наметавонад, ҳаққи иловагии пешбинишавандаро бошад, ҳамчун кӯмак ба камбағалон шуморидан мумкин аст. Агар системаи ҳаққи иловагӣ ҳаматарафа таҳлил карда шавад, пас принципи ташаккули он сазовори танқиди ҷиддист. Ҳаққи иловагӣ алҳол на ба афзоиши истеҳсоли маҳсулот, балки ба бесарусомонӣ боис мешавад.

Аз арзиши аслиаш хеле кам будани нархи хариди гӯштро А. Ратнер дар баромадаш қайд кард. Ба ин масъала дигар иштирокчиёни конференция низ таваққуф намуданд, вале, чун қоида, онҳо танҳо бо қайди далелу нуктаҳои умумӣ маҳдуд шуданду бас. Мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон **А. Ӯрунбоев** ташаккули ҳисоби дохилихоҷагиро дар коллективи иҷоравӣ муфассалтар таҳлил кард.

Умуман иштирокчиёни конференция — чи олимон ва чи коркунони

амалӣ, вазъи корҳоро дар боби нархгузории маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бояду шояд таҳлил накарданд. Таклифҳои қобили таваҷҷӯҳ ва муҳокима пешниҳод нагардиданд. Номукаммалии тадқиқи ин мавзӯъ дар оянда ҳам боиси оқибатҳои нохуш мегардад. Аз ҳозир дар ин соҳа тамоюлоти манфӣ зоҳир гардида истодааст. Чунончи, дар нимаи аввали соли ҷорӣ саноати комплекси агросаноатӣ плани фоидагириро 105,6 фоиз ба ҷо овард. Зимнан, суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот ва ҳосилнокии меҳнат назар ба нимаи аввали соли 1987-ум 2,9 фоиз паст шуд. Азбаски дар соҳа талафи назаррасе ба амал наомад, фоида мутлақо аз ҳисоби баланд шудани нархи маҳсулот афзуд. Чунин муносибат ба солимгардонии вазъи иқтисодии соҳа маънои паст шудани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашони республикаро дорад.

Иштирокчиёни конференция баромади ҷонишини раиси правленияи Тоҷикматлубот **Ш. Давлатмировро** маъқул надонистанд. Ӯ кам шудани маҳсулоти аз аҳолӣ харида мегирифтагии маҳсулоттайёркунандагони кооперацияи матлуботро қайд карда, изҳор намуд, ки ин ба вазъи иқтисодии ташкилот таъсир намерасонад, чунки иттифоқи матлубот дорои корхонаҳои саноатӣ ва коркарди маҳсулот мебошад, ки ба қусури аз аҳолӣ кам харида шудани маҳсулотро зуд мебароранд. Чунин ақидаи некбинона дар конференция ба касе хуш наомад. Баръакс, чунин тасаввуроте пайдо шуд, ки дар Тоҷикматлубот ҳанӯз вазъиятро хуб намедонанд. Масалан, намояндагони иттифоқи матлубот дар бораи хариди маҳсулоти хоҷагиҳои шахсии ёрирасон ҳатто дар райони наздишаҳрии Орҷоникидзеобод танҳо бо 22 фоиз, дар райони Турсунзода бо 8 фоиз, дар райони Ленин бо 14,9 фоизи хоҷагиҳои шахсӣ шартнома бастанду халос. Пас вазъияти ин кор дар баъзе хоҷагиҳои собиқ вилоятҳои Қӯрғонтеппаю Кӯлоб, вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ чӣ тавр аст? Савол бе ҷавоб монд. Вале дар ҷойҳои шартномабасташуда низ «аксари колхозу совхозҳо иҷрои онҳоро таъмин накарданд, ба ҳисоби миёна шартномаҳо аз рӯи ҳамаи хелҳои маҳсулот 25 фоиз ба ҷо оварда шудаанду бас», — айнан иқтибос мекунем баромади Ш. Давлатмировро. Чунин ақидаи ӯ, ки ба кори бади маҳсулоттайёркунандагони иттифоқи матлубот колхозу совхозҳо гунаҳкоранд, ана аз ҳамин ҷо бармеояд. Чунин мавқеъ тааҷҷубовар аст.

**Дар хусуси масъалаҳои нархгузорӣ бошад, пас, аз афташ, ин мавзӯъ ба муҳокимаи ҷиддӣ ва алоҳида эҳтиёҷ дорад.**

## ҲИСОБИ ХОҶАГӢ ДАР ДАРАҶАИ РАЙОНӢ

ИНКИШОФИ муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ҳозир бо доираи корхонаи алоҳида маҳдуд шуда наметавонад. Ҳисоби хоҷагӣ аз ҷиҳати ташкилӣ муттаҳид намудани структураҳои мавҷудаи байнихоҷагӣ ва байнисоҳавӣ, дар тамоми комплекси истеҳсолии дар территорияи муайян ҷойгиршуда ва дорои таъиноти ягонаи иқтисодӣ ҷорӣ кардани онро тақозо дорад.

Дар мамлакат иттиҳодияҳои ҳисоби хоҷагии территориявӣ ба вуҷуд омадаанд, ки мақсади барпо карда шуданашон узван пайвастани тамоми марҳалаҳои истеҳсоли маҳсулоти ниҳоии хоҷагии қишлоқ бо дараҷаи баланди коркарди саноатии он ва эҳтиёт кардани маҳсулот барои мунтазам таъмин намудани аҳолӣ мебошад. Аллакай дар дараҷаи районӣ як қатор комбинатҳои агросаноатӣ ва иттиҳодияҳои кооперативӣ, фирмаҳои аграрӣ ва идораҳои аграрии савдо амал мекунанд, ки онҳо афзалияти калони чунин интеграцияро нишон доданд. Ба пайдоиши онҳо ҳамин чиз сабабгор шуд, ки иттиҳодияҳои агросаноатии районҳо усулҳои кӯҳнаи маъмурию фармонфармоии идоракунӣ ва муттаҳид гардондани ҷидду ҷаҳди корхонаҳои ба он дохилшавандаи комплекси агросаноатии районро барҳам дода натавонистанд.

Дар тезисҳои маърӯза ва баромадҳо қайд шуд, ки дар Тоҷикистон дар ташкили иттиҳодияҳои территориявии агросаноатӣ баъзе пешравиҳо ба назар мерасанд. Д. Ҷӯраев ба ин проблема дахл намуда, қайд кард, ки алҳол тадқиқоти гузарондаистодаи Институти иқтисодиёти Комитети давлатии агросаноатӣ дар хусуси имкониятҳои ташкил намудани комбинати агросаноатӣ дар районы наздишаҳрии Орҷоникидзеобод зарурати қатъитар гузаштанро ба интеграцияи агросаноатӣ тақозо дорад, ки ин ҷои сусттари тараққиёти минбаъдаи комплекси озуқаворин районӣ гардида, ба вусъати робитаҳои бевоситаи он бо истеъмолкунандагон халал мерасонад. Барои ин заминаҳои муайян мавҷуданд. Колхозу совхозҳои район дар минтақаи Ҳисору Ғарм тамоми картошкаи пешпазак, қариб нисфи сабзавот, чорьяк ҳиссаи гӯшт, миқдори зиёди шир, меваю ангурро истеҳсол менамоянд. Калонтарин комбинатҳои гармхонагӣ ва комплекси оид ба фарбеҳ кардани чорвои калони шохдор, фабрикаи дар республика ягонаи бройлер, корхонаҳои консерви меваю сабзавот маҳсулот медиҳанд. Дар Душанбе идораи аграрии савдои дорои магазинҳои фирмагӣ амал мекунад.

Аммо аз ҷиҳати ташкилӣ номуайян будани иттиҳодияи агросаноатии районӣ, камбудиҳои мавҷудаи интеграцияи истеҳсолот ва савдо водор намуданд, ки ба буньёди комбинат тайёрии ҳаматарафа дида шавад. Ба механизми иқтисодии якҷоя амал кардани шарикони комплекси районӣ диққати махсус дода мешавад, ки ин дар кори гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ дар миқьёси район роли ҳалкунанда мебозад. Охир душвории асосии чунин гузариш аз он иборат аст, ки дар он ҷо даромаднокии истеҳсолоти аграрӣ 10 фоизро ташкил медиҳад.

Мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон **О. Ҷабборов** баромадашро ба масъалаҳои методии ташкили кооперативҳои ибтидоӣ дар колхозу совхозҳо бахшид. Кооперативҳои ибтидоӣ, ки коллективҳои пудратии иҷоравиро муттаҳид мегардонанд, ба сиёсати партия, ки истеҳсолотчиёнро ба мустақилияти пурраи хоҷагӣ ҳидоят мекунад, бештар мувофиқанд.

Директори ҳамин институт **А. Ҳоҷибоев** диққатро ба он ҷалб намуд, ки мақсади таҳқиқи комплексии илмии аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснокқунии ташкили комбинати агросаноатӣ дар районы Орҷоникидзеобод, иттиҳодияи кооперативии хоҷагиҳо дар районы Колхозобод, фирмаи аграрӣ дар заминаи совхоз-техникуми пахтакори ба номи Куйбышев ва совхозҳои чорвопарварии иттиҳодияи агросаноатии «Ховалинг», ки коллективи коркунон ба ҷо меоранд, дарьёфт намудани муносибатҳои ноҳиявӣ ба фаъолияти структураҳои зикршудаи ташкилию истеҳсолӣ дар шароити шаклҳои гуногуни тахсиси ноҳияҳои хоҷагии қишлоқи водиҳо ва кӯҳистони Тоҷикистон мебошад. Дар баробари ин вазифа гузошта мешавад, ки барои минбаъд дар республика инкишоф додани шаклҳои прогрессивии ташкили территориявии истеҳсолоти ҳисоби хоҷагӣ заминаи илмӣ-методӣ барпо карда шавад.

Дар конференция мубоҳисаи доманадоре барпо гардид, ки дар рафти он ба роҳбарони структураҳои идоракунӣ ва дигар структураҳои комплекси агросаноатӣ саволҳои зиёде дода шуданд. Ба бисьёре аз онҳо бевосита дар конференция ҷавоб гардонда шуд, вале он қисми саволҳое, ки омӯзиши иловагиро талаб мекунад, барои баррасӣ ба ихтиёри органҳои ваколатдор фиристода шуданд.

**Г. КУРЦЕР,**
**Г. СТАМОВ,**
**номзадҳои илми иқтисодӣ.**
**Н. АЗАРИНА.**

# ТОҶИКИСТОН:

## РОҲИ ДУШВОРИ ФАРДО

**А. САМАДОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

ПРОБЛЕМАҲОИ тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республикаамон мураккабу серҷабҳа мебошанд. Онҳо дар шароити номутаносибии аёни байни неруи тараққиёти иқтисодӣ ва афзоиши шумораи аҳолӣ ва ресурсҳои меҳнатӣ ҳал карда мешаванд. Дараҷаи умумии ибтидоии тараққии иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоии республика низ назар ба нишондиҳандаҳои миёнаи иттифоқӣ хеле пасттар аст, ки ин махсусан дар суст шудани суръати афзоиши самараи истеҳсолот ва дараҷаи истеъмоли неъматҳои моддӣ ва маънавӣ ифода меёбад.

Тараққиёти саноати бисьёр районҳои республика бениҳоят ақиб монд, ки он ҷо тахсиси истеҳсоли пахта ва тарзи ҳаёти бо он алоқаманди аҳолии деҳот дар ниҳояти кор боиси пайдоиши процессҳои деурбанизация гардид. Ба таври оддӣ гӯем, Тоҷикистон дар мамлакат ягона республикаест, ки дар ин ҷо аҳолии деҳот назар ба аҳолии шаҳр бо суръати баландтар меафзояд.

Дар давоми бист соли охир индустриконӣ асосан дар концентрацияи саноат дар шаҳрҳои калон ифода меёфт. Мунтазам нарасидани ресурсҳо ва иқтидори комплекси бинокорӣ ба вусъати корҳои ҷойгиронии корхонаҳои меҳнатталаби ҳаҷмашон хурду миёна бо назардошти таносуби территориявии ҷойгиршавии аҳолӣ халал мерасонад.

Дар комплекси агросаноатии республика проблемаҳо меафзоянд. Дараҷаи баланди пахтакорӣ дар минтақаи пахтакорӣ ( ба ҳисоби миёна 75,7 фоиз) ва риоя накардани киштгардон дар кори зиёд намудани истеҳсоли ресурсҳои озуқаворӣ, махсусан маҳсулоти чорводорӣ, душвориҳои зиёд ба амал овард.

Як қатор ҳолатҳои объективӣ, ки дар байни онҳо омилҳои иқтисодӣ ҷои аввалро мегиранд, шаклҳои муқарраррии тараққии хоҷагии қишлоқро хеле маҳдуд мегардонанд. Дар шароити пуршиддат будани балансi истифодаи ресурсҳои об умуман дар ноҳияи Осиёи Миёна имконияти ягона ин аст, ки заминҳои обьёришаванда дар Тоҷикистон аз ҳисоби истифодаи сарфакоронаи об зиёд карда шаванд. Ин аз он сабаб ҳам барои республика ҳаётан муҳим аст, ки ҳаҷми замини кишти обьёришаванда ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ дар байни республикаҳои ҳамсоя аз ҳама кам буда, он тамоюли мунтазами камшавӣ дорад. Дар айни ҳол бояд мулоҳиза кард: дар қисми водии республика, ки мо онро бинобар мутлақо зиёд будани территорияи кӯҳсор зуд-зуд хотиррасон ме-

намоем, омилҳои экстенсивии афзоиши маҳсулнокии умумӣ қариб ба итмом мерасанд. Дар чунин шароит асосан дар заминҳои мавҷудаи обьёришаванда сохтани объектҳои истеҳсолӣ, иҷтимоию маданӣ ва манзил номатлуб мебошад. Набояд фаромӯш кард, ки қимати реалии иҷтимоию иқтисодии ин заминҳо хеле баланд аст.

Ин вазъият дар зимни вазифаи барои мамлакат умумии тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ҷустуҷӯи муносибатҳои наву ғайримуқаррариро нисбат ба ҳалли проблемаҳои мавҷудаи республика тақозо менамояд. Ин муносибатҳо танҳо дар сурате дуруст муайян карда мешаванд, ки агар ба таҳлили қатъиян илмӣ такья намуда, барои мақсадҳои тараққиёти минбаъдаи иҷтимоию иқтисодӣ воситаю ресурсҳо ошкор карда, механизми хоҷагию сиёсии истифодаи онҳо ба вуҷуд оварда шавад.

Давраи гузашта на фақат аз нуқтаи назари баҳо додан ба натиҷаҳои мусбӣ ё ошкор намудани сабабҳои номутаносибиҳои баамаломада ҷолиби диққат аст. Вай мувофиқи қонунҳои диалектика объективан ба характери қарордодҳо аз рӯи самтҳо ва шаклҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ таъсир мерасонад. Бозсозие, ки мо аз сар мегузаронем, процесси дигаргунсозиҳои революционӣ дар ҳамаи соҳаҳои муносибатҳои ҷамъиятӣ мебошад. Инро ба назар гирифта, чунин қувваҳоеро дарьёфт бояд кард, ки ба шаклу зуҳуроти кӯҳна муқобилат карда, барои пурра зоҳир гардидани процессҳои нави прогрессивӣ имконият фароҳам оваранд.

Саволе ба миён меояд: солҳои охир мо ба сифати проблемаи асосии иҷтимоию иқтисодии Тоҷикистон чиро ба пеш мегузоштем? Ҷавобаш маълум аст: вазифаи бо кор таъмин кардани ресурсҳои зудафзояндаи меҳнатиро ба миён мегузоштем. Аз ин ҷо чунин мақсад бармеомад, ки тамоми роҳҳои имконпазири афзоиши шуғли аҳолии қобили меҳнат, махсусан аҳолии деҳот, дарьёфт карда шаванд.

Бояд қайд кард, ки натиҷаҳои ба дастомада дар ин соҳа бо вуҷуди гуногун будани онҳо назаррасанд. Пешбинӣ шудааст, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум аз ҳисоби барпо кардани филиалу цехҳои корхонаҳои саноатӣ, бо коргар таъмин намудани корхонаҳои амалкунанда, зиёд кардани коэффициенти сменаи кори таҷҳизот ва корхонаҳо, дар районҳои қувваи коргариашон барзиёд ташкил намудани истеҳсоли масолеҳи бинокорӣ, инкишоф додани саноати ёрирасон дар колхозу совхозҳо, хоҷагиҳои шахсии ёрирасон, амалӣ гардондани программаи тараққиёти токпарварӣ, боғдорӣ ва картошкакорӣ дар РСС Тоҷикистон шумораи одамони бо кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул 200 ҳазор нафар зиёд карда шавад. Дар хоҷагии қишлоқ ба ҷорӣ намудани шаклҳои прогрессивии пудрати коллективӣ, оилавӣ ва индивидуалӣ дар асоси иҷора диққати махсус дода мешавад. Ин ҷо чизи муҳим дар шароити конкретии минтақаҳои хоҷагӣ ин ё он шакли пудрат бо ҳам моҳирона пайваста шавад.

Барои вусъат додани амалияи бастани шартномаҳо оид ба истеҳсол ва фиристодани маҳсулоти озуқавӣ аз хоҷагиҳои шахсии ёрирасон, инкишофи хизматрасонии маишӣ дар деҳот, фаъолияти индивидуалӣ ва кооперативӣ имкониятҳои калон мавҷуданд. Аммо барои бо ин роҳҳо ҳал кардани проблемаи шуғл имкониятҳои мавҷуда пурра ба ҳисоб гирифта намешаванд.

Қадамҳои нахустин чунин фактро собит менамоянд: нобарории амалияи хоҷагӣ дар интихоби роҳҳои афзалиятноки тараққии республика бо он алоқаманд аст, ки ҷустуҷӯи роҳҳои иҷрои вазифаи муҳими бо кор таъмин кардани ресурсҳои меҳнатӣ аз ҷиҳати илмӣ асоснок карда нашуда буд. Ҳозир ҳам мақсаду воситаҳо, ресурсҳо ва механизми хоҷагию сиёсӣ, ки мантиқан узвҳои таркибии системаи пешгӯии ҳолати ояндаи хоҷагии халқро ташкил медиҳанд, пурра тадқиқ карда, тавсияҳои конкретӣ ба миён гузошта нашудаанд. Ҳоло вазъият чунин аст, ки

ҳалли масъалаҳои прогресси иҷтимоию иқтисодӣ дар як вақт ҷидду ҷаҳди амалии фаъолона ва ҷустуҷӯи босуръати илмиро тақозо дорад.

Дар шароити нопурра ва ғайрикомплексӣ будани тасаввуроти илмӣ дар бораиояндаи иқтисодиёт ва муносибатҳои иҷтимоӣ роҳи асосии ташаккули самтҳои нави сиёсати иқтисодӣ бартараф намудани зиддиятҳои конкретӣ ва зуҳуроти манфӣ дар истеҳсолот ва соҳаи иҷтимоӣ мебошад. **Хусусияти хоси «ноҳиявии» бозсозӣ дар республикаи мо дар зимни зуҳуроти процессҳои карахтии барои тамоми мамлакат умумӣ танҳо аз ҳамин иборат аст, ки он бояд боз ҳам суботкоронатар ба амал баровардa шавад.** Зеро комилан равшан аст, ки ба ғайр аз ноил шудан ба суръату миқьёси нисбат ба ҳисоби миёнаи мамлакат зиёдтари тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ бояд дар структураи иҷтимоӣ ва процесси ташаккули одами нав пешравии сифатӣ ба даст оварда шавад.

Ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки **яке аз проблемаҳои калонтарини такомулоти структураи иҷтимоии республика афзоиши синфи коргари миллӣ мебошад.** Ин проблема на фақат бо роҳи индустрикониӣ ҳал карда мешавад. Танҳо ба вусъати минбаъдаи неруи истеҳсолӣ умед бастан маънои маҳдуд гардондани имкониятҳои мавҷударо дорад. Миқьёси тараққиёти саноат ва сохтмон дар шаҳрҳои хурд ва миёна қувваи коргарии иқтисоснокро талаб хоҳад кард. Вале базаи мавҷудаи тайёркунии кадрҳо дар республика ҳанӯз ҳам кофӣ нест, бештар аз нисфи кадрҳо бо таълими фабрикаю заводӣ тайёр карда мешаванд ва аз сабаби дар якчанд шаҳрҳои нисбатан калон ҷойгир шудани саноат чунин шакли таълим барои қисми зиёди ҷавонони деҳот дастнорас аст.

Барои ин дар баробари неруи республикавӣ васеъ ва самарабахш истифода бурдани неруи иҷтимоию иқтисодии ноҳияҳои мутараққии мамлакат захираи реалӣ мебошад. Амалияи барои таҳсил ба РСФСР ва дигар республикаҳо фиристодани ҷавонон, дар корхонаҳои мавҷуда ба онҳо омӯзондани таҷрибаи истеҳсолиро вусъат додан лозим аст. Аз маркази ягона мунтазам ба роҳ мондани ин кор барои он ҳам зарур, ки ба назар гирифтани характери тахсиси саноат дар ноҳияҳои тайёркунандаи кадрҳои коргарӣ барои республика муҳим мебошад. Ғайр аз ин тахсиси муҷовири он районҳои республика, ки аз он ҷо ҷавонон барои таҳсил фиристода мешаванд ва минбаъд онҳо дар ҳамин ҷо кор хоҳанд кард, дар назар дошта мешавад.

Ҳангоми ташкил кардани гурӯҳҳои ҷавононе, ки барои таҳсил фиристода мешаванд, бояд ба ҷиҳатҳои мураккаби иҷтимоию демографӣ низ диққат дода шавад. Масалан, маълум аст, ки аз нуқтаи назари ҳаракати миграционӣ ҷавонписарон назар ба духтарон фаъолтаранд. Оилаи ҷавонро объекти муҳими миграция аз ноҳияи қувваи коргариаш таъмин ба ноҳияи қувваи коргариаш кам шумоalready мумкин аст. Муносибати комплексӣ ба такомулоти шаклҳои тайёр кардани кадрҳо мутобиқ гардондани идоракунии ин корро дар органҳои дахлдор тақозо менамояд.

**Ҳалли проблемаҳои тараққиёти истеҳсолоти ҷамъиятии республика бо иҷрои вазифаҳои иҷтимоӣ зич алоқаманд аст.** Барои ҳаёту фаъолияти мӯътадили одам ӯро бо манзили хуб ва муассисаҳои бачагонаи томактабӣ, шабакаи мутараққии муассисаҳои маориф ва нигаҳдории тандурустӣ, корхонаҳои соҳаи хизматрасонӣ ва ғайра таъмин кардан зарур аст. Иҷрои программаҳои иҷтимоӣ ба имкониятҳои комплекси бинокорӣ бевосита вобаста аст. Аммо ҷустуҷӯи шаклҳои нави прогрессивии инкишофи худи соҳаи иҷтимоӣ, ки ба вазъияти демографӣ мувофиқ бошанд, низ аҳамияти калон дорад. Тарбияи томактабии бачаҳоро гирем. Агар вазифаи бо боғчаю яслиҳо таъмин кардани кӯдакони деҳот ба миён гузошта шавад, пас беасосии илмӣ ва амалии он комилан равшан аст. Ва гап на фақат дар он аст, ки иҷрои ин вазифа маблағҳои калонро талаб менамояд. Худи чунин гузориши масъала ҳам аз ҷиҳа-

ти иқтисодӣ, ҳам иҷтимоӣ ғайриоқилона аст. Ҳисоби пешакӣ нишон медиҳад, ки қариб 12 фоизи занони синни қобили меҳнат бо кори хона машғул мешаванд.

Барои аҳолии таҳҷоии республика зиёд будани вазни қиёсии оилаҳое хос аст, ки дар онҳо барои нигоҳубини кӯдакон ҳамеша одам ёфт мешавад. Бинобар ин барои ба дараҷаи шаҳрҳо бо муассисаҳои томактабии кӯдакон таъмин кардани деҳот зарурате нест. Деҳот бояд барои ҷалб кардани занон ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ — хоҷагии қишлоқ, кооперацияи ҳунармандӣ ва саноати ёрирасон, филиалу цехҳои корхонаҳои саноатӣ ва ғайра база гардад. Дар баробари ин бо системаи ҳозираи тарбия пурра фаро гирифтани бачагони деҳот бешубҳа зарур аст. Қувваҳое, ки дар ин бобат амал карданашон мумкин, бо тарбиятгарону мураббиёни боғчаю яслиҳо маҳдуд намешаванд. Агар на фақат барои нигоҳубин, балки тарбияи кӯдакон низ системаи ҳадафманди маърифатомӯзии модарони ҷавон барпо карда шавад, он гоҳ худи онҳо ба чунин қувваи муҳим табдил хоҳанд ёфт. Зимнан, агар ин система дар заминаи моддӣ, методӣ ва ташкилотчигӣ ташкил карда шавад, он самараи зиёд мебахшад. Шояд, ба масъалаи муқаррар намудани ёрдампулию имтиёзҳо ба занон барои нигоҳубину тарбияи кӯдакон аз диди нав муносибат кардан лозим аст. Ба ин мақсад на чандон ресурсҳои бюҷети давлатӣ (ҳарчанд ки ин лозим мешавад), балки маблағи колхозу совхозҳоро, ки барои эҳтиёҷоти иҷтимоӣ ҷудо карда мешавад, сарф кардан зарур аст. Вақти он расидааст, ки дар деҳот ғайр аз боғчаҳои кӯдакон сохтмони марказҳои тарбияи кӯдакон низ мулоҳиза карда шавад, ки он ҷо модарон маслиҳатҳои зарурӣ, аз ҷумла маслиҳати тиббӣ, гирифта тавонанд. Назария ва амалияи ин масъала бояд ба он асоси мустаҳкам қарор ёфта бошад, ки **сарфи маблағу қувваи интеллектуалӣ барои инкишофи ҳарҷонибаи кӯдакон дар оянда боиси комьёбиҳои иҷтимоию иқтисодии республика хоҳад шуд.**

Яке аз проблемаҳои ҳалталаби соҳаи иҷтимоии деҳот барпо намудани умури самарабахши нигаҳдории тандурустӣ, махсусан дар муҳофизати саломатии модарону кӯдакон мебошад. Ба зарурати афзоиши босуръати маблағгузорӣ ба ин соҳа шубҳае буда наметавонад. Барои ба даст овардани натиҷаҳои калони иҷтимоӣ тадбирҳои иқтисодӣ, ташкилӣ ва идеологии оид ба баланд бардоштани дараҷаи маърифати маънавӣ, солимии ҷисмонӣ ва фаъолии ҷамъиятии ҳамаи табақаҳои аҳолиро дар программаи ягонаи баплангирии оила муттаҳид гардондан зарур аст.

Баплангирии оиларо чун кӯшиши таъсиррасонии мутамарказ ба интихоби озодонаи оила ва доштани шумораи муайяни кӯдакон фаҳмидан мумкин нест. Ин маҷмӯи калони тадбирҳоест, ки барои муҳофизати саломатии модару кӯдак, барои тарбияи насли навраси маънан ва ҷисман солим фароҳам овардани шароит, ташаккул додани арзишҳои прогрессивӣ, тамоюлҳои иҷтимоию иқтисодие, ки бо афзоиши роль ва иштироки занон дар фаъолияти ҷамъиятию истеҳсолӣ, беҳтар кардани шароити меҳнату маишати онҳо алоқаманд аст, нигаронда шудаанд.

**Яке аз вазифаҳои асосии сиёсати иҷтимоӣ ҳалли проблемаи манзил мебошад.** Шароитҳои ибтидоӣ чунинанд: паст будани дараҷаи таъминот бо манзил, зуд афзудани аҳолӣ ва оилаҳои нав, махсусан дар деҳот; навсозии интенсивии фонди манзил дар шаҳрҳо ва зарурати вусъат додани сохтмони манзили шаҳр дар районҳои нави урбанизация; зиёд будани ҳиссаи сохтмони манзили ғайрипрогрессивӣ ба сабабӣ ақиб мондани базаи сохтмони индустрии манзил дар деҳот; ақибмонии умумии тараққии комплекси бинокории республика.

Дар айни ҳол дар рафти такомулоти структураи идоракунии сохтмони асосӣ барои иҷрои як қатор вазифаҳо тадбирҳо пешбинӣ гардидаанд. Аз ҷумла, дар бобати ҳамкории ташкилотҳои бинокорӣ дар маҳалҳо монеаҳои идоравӣ бартараф карда мешаванд.

Проблемаи манзил дар РСС Тоҷикистон хусусияте дорад, ки ин миқъёси калони сохтмони манзили индивидуалӣ мебошад. Ҳар оиларо бо квартираи алоҳида ё ҳавлӣ таъмин кардан дар республикаи мо бидуни чунин сохтмон, махсусан дар деҳот имконнопазир аст. Аммо то ба қарибӣ амалияи планкашию статистикӣ манзили индивидуалиро танҳо бо нишондиҳандаҳои ҳаҷман калон ба ҳисоб гирифта, бисьёр ҷиҳатҳои онро «намедид». Вай на сифати пасти манзил, на омилҳои боздорандаи тараққиёти он, масалан, нархи баланд ва камчинии масолеҳи бинокориро ба назар намегирифт. Акнун унсурҳои механизми хоҷагиро бо назардошти таҳлили талаботи қобили пардохти аҳолии районҳои гуногуни республика муайян кардан зарур аст. Ғайр аз ин (дар ин хусус борҳо гуфта шудааст) дар ҳайати комплекси бинокорӣ бояд базаи махсуси сохтмони манзил аз ҳисоби маблағи аҳолӣ, кооперативҳо, колхозу совхозҳо тараққӣ дода шавад.

Маҷмӯи проблемаҳои иҷтимоиро танҳо дар асоси иқтисодиёт прогрессивӣ ва пурсамара бомуваффақият ҳал кардан мумкин аст. Гап дар сари он аст, ки чунин иқтисодиёт бо кадом роҳҳо барпо карда шавад. Ҳоло бо ҷидду ҷаҳди якҷояи Госплан, Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон, институтҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашии Комитети давлатии агросаноат ва Госстрои республика нишондиҳандаҳои концепцияи тараққиёти иқтисодию иҷтимоии Тоҷикистон дар давраи то соли 2005 муайян карда шудаанд. Дар баробари суръати назар ба умуман мамлакат баландтари афзоиши даромади миллӣ, нишондиҳандаҳои самаранокии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ин нишондиҳандаҳо бояд дар афзоиши ҳиссаи корхонаҳое ифода ёбанд, ки маҳсулоти истеъмоли ниҳоӣ мебароранд. Барпо намудани иқтидорҳои зиёди мошинсозии меҳнатталаб ва ба районҳо хизматрасонанда, саноати сабук ва коркарди маҳсулот талаб карда мешавад. Дар бораи миқъёсан калон будани корҳои оянда чунин факт ҳам гувоҳӣ медиҳад, ки ҳаҷми миёнаи солонаи сохтмони асосӣ дар оянда назар ба панҷсолаи ҷорӣ бояд 2,4 баробар ва дар соҳаи иҷтимоӣ 2,9 баробар афзояд.

Баҳои объективии имкониятҳои ҳалли проблемаҳои хоси республика нишон медиҳад, ки корҳои асосии оид ба бартараф кардани зиддияту номутаносибиҳо дар солҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва махсусан панҷсолаи сенздаҳум ба ҷо оварда мешаванд. Маҳз дар ҳамин давра бояд тадбирҳои калонтарини бозсозии иқтисодиёт ба амал бароварда шаванд. **Танҳо дар сурати ба амал овардани дигаргуниҳои амиқи структурӣ дар ҳамаи самтҳои фаъолият тамоюлҳои манфиро бартараф сохта, сифати нави иқтисодиёт ва муносибатҳои иҷтимоиро таъмин кардан мумкин аст.** Шартҳои интихоби чунин самтҳо маълуманд: кам кардани маблағгузории асосӣ ва афзалияти шаклҳои камхарҷи тараққиёт ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда, нисбатан зиёд будани меҳнатталабӣ ва самараи ҳисоби хоҷагии корхонаҳое, ки сохтмони онҳо пешбинӣ шудааст, тозагии экологӣ ва дараҷаи баланди техникии ин корхонаҳо.

Нав кардан ва вусъат додани неруи комплекси бинокории республика вазифаи аввалиндараҷа ва душвортарин мебошад. Душвории тараққиёти он кайҳост, ки аз доираи соҳаҳо берун баромадааст. Органҳои идоракунӣ ва планкашӣ фақат ба бинокорон умед баста, фирефтаи ҷидду ҷаҳди камсамараи вазорату идораҳои бинокорӣ ва аз ҷиҳати технологӣ бо онҳо алоқаманд мешаванд: ҳаҷми умумии корҳои сохтмону монтаж афзояд ҳам, солҳои тӯлонист, ки план аз рӯи ҳаҷм ва хелҳои кор пурра иҷро намешавад. Ин мебоист ба тамоми системаи манфиатҳои иқтисодии ҳам коргару инженери алоҳида, ҳам ба манфиатҳои умуман ташкилотҳои бинокорӣ зарар мерасонд. Аммо то вақтҳои охир ин тавр намешуд, зеро ҳавасмандии моддӣ ба натиҷаҳои фаъолият вобаста карда нашуда буд. Худи системаи баҳодиҳӣ низ ба ҷамъбасти хароҷот бидуни нисбати он бар нишондиҳандаҳои сифатии кор нигаронда мешуд.

Мақсади асосии сиёсати хоҷагии марҳалаи ҳозираи тараққиёти республика аз он иборат аст, ки аз соли ҷорӣ суръати баландтари тараққии иқтидорҳои саноати масолеҳи бинокорӣ, индустрияи сохтмон ва базаи истеҳсолии ташкилотҳои пудратӣ таъмин намуда, ҷойивазкунии плании маблағгузориҳои асосӣ ба амал бароварда, ба иҷрои ин вазифа тамоми ҷидду ҷаҳди ташкилотчигӣ ва вазифаҳои назоратии марказҳои дахлдори идоракунӣ тобеъ гардонда ва, аз ҳама муҳимаш, ҳамаи звеноҳои комплекси бинокорӣ дар амал ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузаронда шаванд.

Аммо ҳалли ин проблемаҳо дар рафти тартиб додани планҳои солонаю панҷсола танҳо звенои ибтидоии корҳои зиёд мебошад. Бинокорон ӯҳдадоранд, ки объектҳои комплекси бинокориро мувофиқи план ба кор андозанд. Дар ин бобат ҳам назорати мутамаркази оперативона ба рафти сохтмон, ҳам муайян кардани шартҳои ҳавасмандии иқтисодӣ, ки ба принципи пурра барои истифода супурдани объектҳо асос ёфтаанд, баробар муҳиманд.

**Пеш аз планкашӣ, махсусан дар арафаи панҷсолаи сенздаҳум, вазифа аз он иборат аст, ки ҳайат ва структураи муносиби комплекси бинокории республика ва схемаи ташкили территориявии он муайян карда шавад,** то ки талаф аз боркашонии ноoқилона пешгирӣ ва доираи амалиёти ташкилотҳои махсуси бинокорӣ ва техника маҳдуд шуда, бо ҳамин ғуншавии ресурсҳо ва иқтидорҳо дар минтақаҳои сохтмони интенсивии иҷтимоию иқтисодӣ таъмин гардад. Ҳар як минтақаи хоҷагии республика, ки гурӯҳи районҳоро муттаҳид менамояд, бояд корхонаҳои дахлдори масолеҳи бинокорӣ, индустрияи сохтмон ва ташкилотҳои бинокорие дошта бошад, ки танҳо бо фиристодани ресурсҳои базавӣ ва иҷрои корҳои махсус машғуланд.

Хеле шиддатнок будани ташаккули плани корҳои пудрати республикаро ба назар гирифта, ҳаминро низ мулоҳиза бояд кард, ки ба плани сохтмон дохил кардани объектҳо ба омилҳои субъективӣ вобаста набуда, балки ба натиҷаи рационализацияи механизми хоҷагӣ табдил гардад. Системаи санҷидашудаи додани музди пудрат ба моҳирона пайвастани супоришҳои давлатӣ бо мустақилияти корхонаҳо, васеъ намудани ҳуқуқи Советҳои маҳаллӣ дар соҳаи тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ мусоидат карда метавонад. Фаҳмост, ки супориши давлатӣ бояд як қисм, масалан, 70 фоизи программаи бинокории корхонаи пудратиро дар бар гирад. Заказчиёни боқимонда дар ташкилоти пудратӣ дар асоси конкурс иштирок намуда, барои пудрат аз рӯи шартномаҳои бевосита аз ҳисоби фондҳои махсусашон ё бюҷет маблағ ҷудо мекунанд, ки он аз ҳадди баланде, ки шӯъбаҳои территориявии банки сохтмони саноати СССР бояд муқаррар ва назорат намояд, зиёд набошад.

Тараққиёти комплекси агросаноатии республика аз бисьёр ҷиҳат бояд ба тариқи нав ба план гирифта шавад. Самтҳои интенсификацияи структурӣ муайян карда шудаанд. Онҳо бо гузариши ҳатмӣ ба киштгардони илман асоснок дар минтақаи пахтакорӣ (ин барои тараққии интенсивии пахтакорӣ ва истеҳсоли хӯроки чорво замина муҳайё мекунад); тараққиёти босуръати токпарварии лалмӣ; барои истеҳсоли меваҳои цитрусӣ ва субтропикӣ истифода кардани заминҳои камҳосили обьёришаванда; истифодаи самараноки имкониятҳои районҳои кӯҳистон барои истеҳсоли картошка (ин барои худашро бо ҳамин маҳсулот таъмин кардани республика имкон медиҳад); тараққӣ додани шабакаи хоҷагиҳои наздишаҳрии истеҳсолкунандаи сабзавоту шир алоқаманд мебошанд. Вазифа аз он иборат аст, ки механизми баплангирии дигаргуниҳои структурӣ оқилона ба кор андохта, ресурсҳо ва техника барои барҳам додани камбудиҳо равона намуда, зарурати объективии ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузарондани ҳамаи хоҷагиҳо дар назар дошта шавад. Ба баланд бардоштани нархи маҳсулоти истеҳ-

солаш зиёновар умеди калон бастан хато мебуд. Барои афзоиши истеҳсоли маҳсулот истифода бурдани имкониятҳои планкашии мутамарказ (супоришҳои давлатии аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок), омилҳои ҳисоби ҳоҷагии зиёд намудани мустақилияти корхонаҳои хоҷагии қишлоқ барои аз рӯи нархҳои шартномавӣ фурӯхтани маҳсулот, аз ҷумла афзоиши истеҳсоли маҳсулот аз ҳар воҳиди замин ва кам кардани хароҷот аз ҳисоби шаклҳои прогрессивии ташкили меҳнат, моҳирона истифода кардани неруи хоҷагии ҷамъиятӣ ва хоҷагии шахсии ёрирасон, кооперация ва фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ хеле муҳим аст.

Шарти асосии иҷрои бомуваффақияти ин вазифаи серҷабҳа хостагирӣ, ҷобаҷогузории кадрҳо ва боварӣ ба онҳо мебошад. Дар хоҷагии қишлоқ, чун дигар соҳаҳо, усулҳои фармонфармоию фишороварии идоракунӣ акнун натиҷаҳои мусбат бахшида наметавонанд. Танҳо комьёбиҳои бадастомадаро бо сиёсати ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондани корхонаҳо пайваста, ба сифатан беҳтар шудани вазъияти корҳо умед бастан мумкин аст. Планкашӣ бояд аз воситаи фишороварӣ ба механизми таъсирбахши татбиқи манфиатҳои ҳисоби хоҷагии коркуни алоҳида ва умуман хоҷагӣ табдил ёбад.

Бояд дар назар дошт, ки дар шароити баамаломадаи конкретии таърихӣ, ки 67 фоизи аҳолии республикаамон дар деҳот зиндагӣ мекунад ва дар ин ҷо ресурсҳои меҳнатӣ бо суръати баланд меафзоянд, **комплекси агросаноатӣ ба суръат ва самаранокии тамоми истеҳсолоти ҷамъиятӣ боз хеле вақт таъсири афзалиятнок хоҳад расонд.** Аз ин рӯ ҳамаи соҳаҳои комплекси агросаноатӣ дар асоси васеъ ҷорӣ намудани комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ бояд сермаҳсул кор кунанд. Дар айни ҳол меҳнати меҳнаткашони деҳот аз ҷиҳати мазмун ба меҳнати индустрӣ торафт наздик мегардад. Гузариш ба чунин сифат, шояд, давраи томи таърихиро тақозо кунад, вале асосҳои он аз ҳоло дар кори ҳаррӯзаи мо гузошта мешаванд.

Дар маҷмӯи проблемаҳои назариявию методӣ ва амалии давраи оянда асоснок кардани шаклҳои интенсивии тараққии неруи саноатии Тоҷикистон хеле мураккаб аст. Ин тараққиёт на фақат аз он нуқтаи назар интенсивӣ мебошад, ки дар давоми 20 сол ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот бояд бештар аз 2,8 баробар афзояд, балки аз ҷиҳати мазмун ҳам интенсивӣ аст. Яъне вай танҳо дар заминаи техника ва технологияи навтарин, танҳо дар натиҷаи дигаргуниҳои калони структурӣ, ки динамикаи мусбии самаранокии истеҳсолотро таъмин менамояд, тараққӣ хоҳад кард.

Зарурати зиёд кардани неруи саноати коркарди маҳсулот, ки ба ресурсҳои худии ашьёи хоми соҳаҳои озуқаворании хоҷагии қишлоқ ва пахта асос ёфтааст, комилан равшан аст. Вазъияти хоҷагию демографии марказҳои пештараи бофандагии мамлакат хеле тағьир ёфт. Сиёсати азнавҷиҳозонии техникӣ ва реконструкцияи корхонаҳои кӯҳна дар шароити камчинии ресурсҳои меҳнатӣ ва мувозинати ноустувори аҳолии деҳот ва шаҳр дар ин ноҳияҳо на ҳамеша қобили қабул аст. Ғайр аз ин шароити меҳнат ва маишати занонро сабук гардондан лозим аст, ки ин ба вазифаҳои прогресси иҷтимоӣ мувофиқ буда, аз режими сесменагӣ ба режими дусменагии кор гузарондани саноати бофандагиро метезонад. Бинобар ин дар ноҳияҳое, ки бо қувваи коргарӣ таъмин буда, ашьёи хом истеҳсол карда мешавад, барпо намудани иқтидорҳои нави саноати газворбофӣ мувофиқи мақсад мебошад. Инчунин имкониятҳои инкишоф додани тахсиси технологиро аз ҳисоби хеле баланд бардоштани роли республика дар бобати истеҳсоли маснуоти дӯзандагӣ ва мувозинати содироту воридот, ки то ҳол ба таври манфӣ ташаккул меёбанд, ба назар бояд гирифт.

Саноати озуқаворании комплекси агросаноатӣ аз бисьёр ҷиҳат бо афзоиши ресурсҳои ашьёи хоми меваю ангури гаронбаҳо алоқаманд аст.

Аммо чунин гузориши умумии масъала ба мо барои ҳалли проблемаи шуғли пурсамараи ресурсҳои меҳнатӣ имкон намедиҳад, зеро то ҳол ба саволи оиди шаклҳои конкретии ташкили истеҳсолоти саноатӣ дар шароити системаҳои хурди ҷойгиронии аҳолии деҳот ва манбаи урбанизация ҷавоб дода нашудааст.

Барпо намудани базаи илмию методии муайян кардани чунин шаклҳо бо тартиб додани схемаи ташкили территориявии истеҳсолот ва соҳаи ғайриистеҳсолии РСС Тоҷикистон алоқаманд аст, ки ин вазифаро мувофиқи супориши Госплани республика институти «Тоҷикгипрострой» иҷро менамояд. Ғайр аз ин зарурати тартиб додани лоиҳаҳои типии комбинатҳои соҳавии территориявию истеҳсолии тахсиси бофандагию дӯзандагӣ ва бофандагию трикотажӣ ба миён омадааст, ки истеҳсолоти маҳсулоттайёркунию ресандагӣ, бофандагӣ, рангубордиҳӣ, дӯзандагӣ ва трикотажии иқтидораш гуногунро муттаҳид менамоянд. Маҷмӯи тавсифоти системаҳои маҳаллӣ ва байнирайонии ҷойгиронии аҳолии минтақаҳои конкретии республикаро ба назар гирифта, онҳоро аз ҷиҳати территория дуруст ҷой гирондан мумкин аст. Кори давраи аввалро шӯъбаи марказии конструкторию технологии Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон ба ҷо овარданаш мумкин аст, то ки баъдтар ин вазифаи асоснок ба миён гузошта, ба институтҳои асосии лоиҳакашӣ муроҷиат карда шавад.

Ба дараҷаи сифатан нав расидани иқтисодиёти Тоҷикистон аз бисьёр ҷиҳат ба тараққиёти мошинсозии илмталаб вобаста аст. Агар дар панҷсолаи сенздаҳум бартараф кардани монеаи асосии ҷойгиронии чунин истеҳсолот — набудани базаи кофии комплекси бинокорӣ-имконпазир шавад, он гоҳ панҷсолаҳои чордаҳуму понздаҳум панҷсолаҳои дигаргуниҳои прогрессивии ба комьёбиҳои илму техника асосёфтаи структураи саноати республика хоҳанд гардид.

Иқтисодиёти республика аз ҷиҳати сифат бояд торафт бештар ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузории территориявӣ гузарад. Ин чунин маънӣ дорад: якум, суръати афзоиши даромади миллии ҳосилшуда назар ба суръати афзоиши даромади миллии истифодашуда тезтар мешавад, дуюм, вақте фаро мерасад, ки арзиши мутлақи даромади миллии ҳосилшудаи республика аз арзише, ки барои андӯхт ва истеъмол истифода мегардад, зиёд хоҳад шуд.

Фардо бо давраи ҳозира бо риштаҳои ногусаста алоқаманд аст. Ҳар соли нобарори хоҷагӣ, зоҳир накардани суботкорӣ барои иҷрои планҳои панҷсола аз рӯи нишондиҳандаҳои асоснокшуда фарорасии ҳолати сифатан нави иқтисодиётро ба таъхир мегузорад.

Бартараф намудани зиддиятҳо ва ҳал кардани проблемаҳои мавҷуда вазифаи масъулиятноки насли мо дар назди насли оянда мебошад. Тамоми чораҳоро андешидан лозим аст, ки ҷавонони ибтидои асри XXI аз мо эстафетаи суръатафзоиро қабул намуда, республикаро ба қуллаҳои прогресси умуми башарият расонанд.

# ТАЪЛИМОТИ К. МАРКС РОҶЕЪ БА БЕГОНАШАВӢ ВА АҚОИДИ ИҶТИМОӢ-ИТИҚОДИИ ҒАРБ

**Л. СУЛАЙМОНОВ,**
*номзади илми фалсафа*

ХУСУСИЯТИ ба худ хоси марҳалаи кунунии инкишофи зиддимарксизм дар асоси платформаи умумии зиддисоветизм ва зиддиленинизм бо ҷараёнҳои мухталифи ревизионизми чи рост ва чи «чап» рӯирост омехтани он мебошад. Ба ин муносибат ҳадду ҳудуди ҷустуҷӯҳои назарии таҳрифкорони ҳозираи марксизм ҳам тағьир ёфт. Зиддимарксизм ва ревизионизми ҳозира, ки вазифаашон мисли пештара ревизияи комили ҳамаи қисматҳои таркибии марксизм мебошад, ба инкор кардани қонуниятҳои асосӣ ва умумии аз капитализм ба социализм гузаштан ва сохтмони ҷамъияти социалистӣ дар мамлакатҳои мухталиф аҳамияти махсус медиҳад. Зиддимарксизм, чи тавре ки дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС зикр мешавад, мекӯшад бо ҳар тарзу усул капитализмро оро диҳад, табиати зиддиинсонӣ ва беадолати онро рӯпӯш намояд, қонуну қоидаҳои ҳаёт ва маданияти худро зӯран бор кунад; бо ҳар роҳу равиш социализмро бадном созад, маънои чунин чизҳои гаронбаҳо, монанди демократия, озодӣ, баробарӣ, прогресси иҷтимоиро таҳриф кунад.

Қарорҳои съезди XXVII КПСС моро ба ифшо намудани асосҳои умумифалсафӣ ва умумиметодологии таълимоти идеявӣ-назариявии зиддимарксистӣ, ки дар байни онҳо мавзӯоти бегонашавӣ, ҳоло ҳам масъалаи муҳими рӯз аст, роҳнамун месозад. Ин масъала бинобар ҳамин муҳим аст, ки «мунаққидон» ва таҳрифкорони марксизм ба он мароқи махсусе зоҳир менамоянд ва инчунин баъзе назариётчиёни қалбакии буржуазӣ, монанди Г. Рормозер ва бисёр дигарон, ин категорияро чун воситаи бадном кардани социализми воқеӣ истифода мекунанд. Онҳо мекӯшанд, ки бегонашавиро чун ҳодисаи умумиантропологӣ ва аз ин сабаб чун бадбахтии рафънопазире, ки ба хусусияти сохти иҷтимоӣ вобаста нест, ба қалам диҳанд. Назардошти он ҳам бағоят муҳим аст, ки як силсила масъалаҳои ҷамъияти социалистии мо, ки дар бораашон дар съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партия сухан рафт, тақозо доранд, ки мо роли воқеии категорияи бегонашавиро бо камоли диққат дарк намоем. Чунин даъвои зиддимарксистони муосир, монанди Л. Лефевр ва Р. Гароди хато аст, ки гӯё бегонашавӣ масъалаи марказии марксизм мебошад, вале дар айни ҳол зикр кардан зарур аст, ки ин ҳақиқатан ҳам масъалаи муҳим мебошад.

Бегонашавии меҳнат дар шакли тараққикардааш категорияи ҷамъияти капиталистӣ аст, ки дар он маҳсули меҳнат ба заҳматкаш чун ашёи

бегона ва душманона муқобил меистад. Барҳам додани моликияти хусусӣ ба воситаҳои истеҳсолот ва барпо кардани социализм бегонашавии меҳнат, аз ин рӯ, решаҳои онро ҳам маҳв мекунанд. Аммо дар шароити социализм, чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС зикр карда шуд, шароит барои пайдо гардидани чунин ҳодисаҳои манфӣ, монанди бепарвогии истеҳсолкунандагон нисбат ба маҳсули меҳнати худ ва дараҷаи ниҳоят пасти сифати маҳсулоти онҳо, ки бо маҳсули меҳнат вобастааст, муваққатан боқӣ мемонад. Барои иҷро кардани вазифаҳои хоҷагӣ ҳуқуқҳои воқеӣ надоштани роҳбарони корхонаҳои саноатӣ ва коркунони аппарати идоракунии хоҷагии қишлоқ, гирифтани даромади бедардимиён ва инчунин ришватхӯрӣ, маҳалчигӣ, ки бо он марбутанд, албатта, зуҳуроти бегонашавӣ мебошанд. Ҳангоме ки социализм аз боиси таҳрифоти авторитарӣ-бюрократӣ тағьири шакл мекунад, ба падидаҳои бегонашавӣ, ки дар замони социализм ҷой доранд, фактҳои бепарвогии сиёсӣ, истеъмолчигӣ, беҳавсалагии сиёсӣ, беэътиноӣ нисбат ба корҳои ҷамъият, инчунин «шахспарастӣ» ва таҳқиромезии онро нисбат ба ҳаёт ва иззати нафси инсон, ки ба нобудшавии миллионҳо одамон оварда расонд ва сабаби пайдо гардидани шаклҳои ифроттарини бегонашавӣ мебошад, бо ҳуқуқи комил нисбат додан мумкин аст.

Давраи карахтӣ боиси аз ҳад зиёд давлатикунонии ҳаёти ҷамъиятӣ, бюрократикунонии сохти давлатӣ, суст шудани эҷодкории омма гардид. Системаи сиёсие, ки дар ин замон мавҷуд буд, дар тӯли даҳсолаҳо на ба ташкили ҳаёти ҷамъиятӣ дар чорчӯбаи қонун, балки асосан ба иҷро кардани амру фармонҳои худсарона мутобиқ мешуд. Тавре ки М. С. Горбачёв дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС қайд намуд, «дар сухан эълон гардидани принципҳои демократӣ ва дар амал татбиқ шудани принципҳои авторитарӣ, аз минбар эълон кардани ҳокимияти халқ ва дар амал пеш гирифтани усулҳои худсаронаю субъективӣ, гапфурӯшӣ аз хусуси институтҳои демократӣ ва дар амал поймол шудани нормаҳои ҳаёти социалистӣ, нокифоя будани танқид ва ошкорбаёнӣ — ҳамаи ин хеле маъмул шуда, дар ҳаёти ҷамъият чуқур реша давонда буд. Бепарвоӣ, сустии фаъолияти иҷтимоии омма, дур шудани аҳли меҳнат аз моликияти ҷамъиятӣ ва аз идоракунӣ оқибатҳои ногувори пеш гирифтани чунин усулҳо мебошанд». Фаҳмост, ки душманони идеологии мо мекӯшанд ҳамаи инро ҳатталимкон истифода баранд. Барои фош кардани беасосии назариявӣ ва мақсади идеологии ҳамлаҳои буржуазӣ ба шарҳи марксистии бегонашавӣ дарк кардани он лозим аст, ки асли ақидаи марксистӣ оид ба бегонашавӣ ва воқеияти иҷтимоӣ чӣ гуна аст?

Масъалаи бегонашавӣ ким-кадом кашфиёти нави олимони ин ё он равияи фалсафаи муосир намебошад, агарчи танҳо дар даҳсолаи охири қарни мо ин масъала торафт диққати калонро ба худ мекашад.

Дар Ғарб иштиёқро бо ин категория дастурҳои идеологии назариятчиёни зиддикоммунизм ба вуҷуд меоваранд, ки мақсад аз онҳо муқобилгузории Маркси «ҷавон» ба Маркси «болиғ», муқобилгузории Маркс ба Ленин ва танқиду беэътибор сохтани шарҳи марксистии категорияи бегонашавӣ мебошад. Баҳсу мунозира пиромуни масъалаи бегонашавӣ маркази идеологие мегардад, ки дар атрофи он ҳамаи қувваҳои буржуазие гирд меоянд, ки марксизмро танқид мекунанд ва кӯшиш доранд фалсафаи марксистиро бо «фалсафаи инсон» иваз кунанд. Мунозира махсусан пиромуни осори фалсафии Карл Маркс авҷ мегирад, ки ақоиди вай оид ба масъалаи бегонашавӣ бо ҳар восита таҳриф карда мешавад.

Соли 1931 «Дастнависҳои иқтисодӣ-фалсафии соли 1844»-и К. Маркс — мусаввадаи нахустин тадқиқоти иқтисодии ӯ, ки пеш номаълум буданд, ба табъ расиданд. Се дастнависи К. Маркс дастраси мо шудаанд. Дар ин дастнависҳо мафҳуми «интизоми меҳнат», ё «худдуркунии коргар» дар ҷамъияти капиталистӣ мавқеи асосиро мегирад.

Маркс мафҳуми «бегонашавӣ»-ро бо мазмуни иқтисодӣ, синфӣ ва таърихӣ ғанӣ мегардонад. Ӯ «бегонашавӣ» ё «худдуркунӣ»-и меҳнат гуфта меҳнати бандавори коргарро барои капиталист, аз тарафи капиталист аз худ кардани маҳсули меҳнати коргар, аз воситаҳои истеҳсолот ҷудо сохтани коргарро мефаҳмад, ки ин воситаҳои истеҳсолот дар ихтиёри капиталист буда, ба коргар чун қувваи асиркунанда муқобил меистанд. Дар ин ҷо Маркс аллакай ба ошкор сохтани хусусиятҳои хосаи истисмори капиталистӣ наздик мешавад. Дар ҳамаи се дастнавис ҳанӯз таъсири сахти Фейербах ҳис мешавад. Маркс ҳанӯз аз истилоҳоти Гегель истифода мекунад, вале аллакай дар ин асари айёми ҷавониаш ба гузоштани асосҳои ҷаҳонбинии диалектикӣ-материалистӣ шурӯъ менамояд.

Баъди ба табъ расидани дастнависҳо З. Ландсгут ва И. Майер, аз паси онҳо Герберт Маркузе ва де-Ман ҳуҷуми худро ба муқобили марксизм оғоз мекунанд, ки онро бисьёр мутафаккирони Ғарб дастгирӣ карданд. Онҳо ақидаеро пеш ронданд, ки файласуфи ҳақиқӣ на муаллифи асарҳои дертар таълифшуда, балки маҳз Маркси ҷавон буд. Онҳо исрор доштанд, ки таърих бо муборизаи синфӣ тамоман робита надошта, балки пеш аз ҳама таърихи худдуркунии инсон мебошад.

Солҳои 50—60-ум, баъд аз нашри дубораи асарҳои барвақт нигоштаи К. Маркс, мубориза пиромуни мероси фалсафии ӯ бо неруи тоза авҷ мегирад. Густав Феттер, Иосиф Бохенский, Иринг Фетчер, Эрих Тир, А. Лефевр, П. Враницкий, М. Ҷилас ва дигар мутафаккирони Ғарб ба ин таълифот бештар таваҷҷӯҳ намуда, маънии воқеии онҳоро таҳриф ва ғалат тафсир мекунанд. Дар айни ҳол дар тафсири марксизм ду тамоюл мушоҳида мегардад. Якумӣ бар муқобилгузории асарҳои пешина ва баъдинаи Карл Маркс қарор мегирад. Масъалаи бегонашавӣ, ки Маркс дар давраи аввал тадқиқ менамояд, аз нигоҳи антропологӣ баррасӣ мегардад. Тамоюли дуюм ба идомат ва ягонагии асарҳои Маркс такья дорад, аммо кӯшиш мекунад назарияи бегонашавиро бар зидди марксизм гардонад. Дар ниҳоят ҳарду тамоюл дар як чиз — дар танқиди марксизм ҳамақидаанд.

Соли 1956 дар Москва нахустин тарҷумаи англисии «Дастхатҳои иқтисодӣ-фалсафии соли 1844» ба табъ расонда шуд; соли 1959 ин дастхатҳо дар ШМА нашр гардиданд ва маҳз аз ҳамин вакт сар карда, дар байни файласуфҳои америкоӣ муҳокимаи фаъолонаи масъалаи бегонашавӣ дар таълифоти Маркси ҷавон оғоз ёфт.

Ду давраи ба марксизм мароқ пайдо намудани америкоиёнро ҷудо кардан мумкин аст. Давраи якум бо бӯҳрони азими интиҳои солҳои 30 ва ибтидои 40-ум алоқаманд аст. Қасодии иқтисодии амиқ ва бекории афзоянда баъди тараққии пуравҷи иқтисодиёти ШМА чӣ дар байни иқтисодшиносон ва чӣ дар байни файласуфҳо як силсила шакку шубҳа ба вуҷуд оварданд. Афкори иҷтимоӣ рӯйдодҳои бӯҳрониро, ки дар ҷамъияти америкоӣ рух дода буданд, фаҳмиданӣ ва илоҷи халосиро аз вазъи баамаломада пайдо карданӣ шуда, маҷбур буд ба таълимоти иқтисодии К. Маркс рӯ оварад. Давраи дуюм ба солҳои 50-ум мансуб аст, ки он вакт, ба қавли файласуфи америкоӣ Д. К. Хоҷес, «нашри нахустин тарҷумаи англисии «Дастхатҳои иқтисодӣ-фалсафии соли 1844»-и Маркси ҷавон бо нуфузи пурзӯршаванда ва пешомади руҷӯи марксизми осиёӣ ба инсондӯстии анъанаи европоӣ рост омад».

Аммо дар баробари ба асарҳои Маркс мароқ зоҳир намудан ақидаҳои фалсафии ӯ таҳриф карда мешуданд ва таҳриф мешаванд. Муддати тӯлонӣ дар Америка ҳам муносибати таҳқиромезона умуман ба марксизм ва ҳам рад кардани ин таълимоти фалсафӣ мушоҳида мегардид. Муддати нисбатан дароз дар ШМА чоп нашудани асарҳои айёми ҷавонии Маркс далели ҳамин аст.

Қомьёбиҳои системаи социалистӣ ва идеяҳои Марксро тарғиб на-

мудани файласуфҳои пешқадами америкоӣ ба дарки осори назарии вай марок ба вуҷуд оварданд. Солҳои охир дар ШМА миқдори бузурги адабиёт ба табъ расонда шуд, ки дар он ин ё он ҷиҳати таълимоти фалсафии Маркс таҳлил карда мешавад. Аз ҷиҳати муносибат ба марксизм файласуфҳои америкоиро ба чор гурӯҳ тақсим кардан мумкин аст. Ба гурӯҳи якум марксистони ошкоро — Вернон Венабль, Говард Селзам, Барроуз Данэм, Дирк Стрюйк, Герберт Аптекер мансубанд. Онҳо ин ё он ҷиҳатҳои таълимоти К. Марксро маънидод карда ва иллатҳои ҷамъияти капиталистӣ, моҳияти ситоишкорона ва фалсафаи онро фош сохта, кӯшиш доранд маънии аслии философияи марксистиро нишон диҳанд. Гурӯҳи дуюм, ки ба танқиди марксизм ихтисос пайдо менамояд, Д. Бэлл, С. Хук, Ҷ. Бернхэм, М. Харрингтонро дар бар мегирад. Гурӯҳи сеюм, гурӯҳи ба истилоҳ марксистони «мабдаӣ» мебошанд, ки марксизмро чун мабдаъ барои буньёди системаҳои фалсафии худ истифода мекунанд, вале умуман хулосаҳои ниҳоиеро, ки аз таълимоти К. Маркс бармеоянд, инкор мекунанд. Ба ин гурӯҳ Л. Деннис, И. Аласко, Ҷ. Орвелл, М. Янг дохиланд. Гурӯҳи чорум, ба ном марксистони «ҳақиқӣ»-ро файласуфҳое ташкил медиҳанд, ки даъво мекунанд, ки марксизми муосир дар он шакле, ки дар мамлакатҳои социализм ва пеш аз ҳама дар Иттифоқи Советӣ мавҷуд аст, бо таълимоти фалсафии Маркс ҳеҷ умумияте надорад ва вазифаи аслии файласуфҳо аз эҳьё кардани марксизми «ҳақиқӣ» иборат аст. Гуфтан лозим аст, ки марксистони «ҳақиқӣ» имрӯз аз тарафи ҳар гуна ревизионистҳо дастгирӣ мебинанд ва қувваи хавфноктарине мебошанд, чунки онҳо як қисми америкоиёнро бо шиорҳои худ дар бораи ба истилоҳ бозгашт ба Маркси ҳақиқӣ гумроҳ месозанд. Дар аксари мавридҳо марксистони «ҳақиқӣ» ба масъалаҳои рӯзмарратарини муосир даст мезананд ва диққати худро ба таҳрифи назарияи Маркс оид ба одам ва назарияи ӯ роҷеъ ба бегонашавӣ ҷалб менамоянд.

Масъалаи бегонашавӣ аслан он мабдае гардидааст, ки аксари файласуфҳои америкоӣ тадқиқоти худро аз он шурӯъ мекунанд. Якеҳо, масалан, Ҷон О'Нейлл, мекӯшанд назарияи Марксро оид ба бегонашавӣ аз нуқтаи назари этикӣ баррасӣ намоянд. Дигарон Марксро барои он зери танқид мегиранд, ки ӯ ҳамаи ҷиҳатҳои бегонашавиро ба бегонашавии иқтисодӣ ба ҳам пайваст намуд ва бо худи ҳамин, тавре ки Даниэль Бэлл даъво дорад, роҳи омӯхтани дигар масъалаҳои ташкили иҷтимоӣ ва сохти шахсро баст. Сеюмиҳо аз асарҳои аввала ба чунин асарҳои баъдина, монанди «Капитал» идомат ёфтани ақидаҳои Марксро оид ба масъалаи бегонашавӣ ҳимоя мекунанд, аммо дар баробари ин маънии аслии бегонашавиро таҳриф карда, таълимоти Марксро бо ақидаҳои экзистенциалистҳо (Эрих Фромм) наздикӣ мекунанд. Бисьёр мутафаккирон мекӯшанд ҳақиқатан он маъниеро дарк намоянд, ки Маркс дар ин ё он асарҳояш ба мафҳуми «бегонашавӣ» медод. Як қисми файлауфони америкоӣ бегонашавиро ба инсон аз азал хос дониста, ин падидаро ба ҷамъияти социалистӣ интиқол медиҳанд ва мекӯшанд он тазодҳоеро хаспӯш кунанд, ки ҳатман дар ҷамъияти ба ҳукмронии капитал ва истисмори яке аз тарафи дигаре асосьёфта ба вуҷуд меоянд. Аксарияти файласуфҳо ва социологҳои америкоӣ бошанд, мавҷудияти бегонашавиро дар ҷамъияти капиталистӣ на фақат рад намекунанд, балки бо ҳар восита мекӯшанд ин ҳодисоти васеъ интишорьёфтаро шарҳ диҳанд. Д. Бэлл ақоиди Марксро оид ба масъалаи бегонашавӣ таҳлил намуда, Марксро ба он айбдор мекунад, ки ӯ мафҳуми «бегонашавиро» чун падидаи иқтисодӣ зери ташреҳи махсус мегирад. Азбаски барои Маркс иқтисодиёт ҷиҳати амалии фалсафа буд, маънидод мекунад Д. Бэлл, ӯ дар категорияҳои иқтисоди сиёсӣ ифодаи моддии падидаҳои бегонашавиро дармеёфт, ки он дар навбати аввал бо процесси истисмори коргарон пайваст карда мешуд. Маркс дар асарҳои баъдинааш процесси бегонашавии коргар аз маҳсули меҳнаташ ва про-

цесси истисморро ташбеҳ кард ва маҳви бегонашавиро бо барҳам додани моликияти хусусӣ бевосита алоқаманд намуд. Ин, ба ақидаи Д. Бэлл, яке аз хатоҳои асосии назарии К Маркс гардид, чунки ӯ сарчашмаи бегонашавиро бо моликияти хусусӣ ба таври «сохта ташбеҳ кард». Ҳамаи эродҳои Бэлл пеш аз ҳама барои бадном сохтани ақоиди Маркс, ки таҳлили падидаҳои бегонашавиро бо таҳлили сохти иқтисодии ҷамъияти капиталистӣ мепайваст, нигаронда шудаанд. Файласуфҳои ба Бэлл монанд фаҳмида наметавонанд, ки хизмати Маркс маҳз дар он буд, ки ӯ аз баррасии абстрактии инсон, аз баррасии инсон умуман, ба таҳлили инсони конкрет, ба таҳлили бегонашавии коргар дар ҷамъияте, ки дар он ҷо капитал ҳукмфармост, гузашт. Ҷ. О'Нейлл, ки даъво дорад «Маркс мунаққиди умуман сохти иҷтимоӣ нест», низ бисьёр хато мекунад. О'Нейлл Марксро на мунаққид, балки танҳо таҳлилкунандаи сохти иҷтимоии ҷамъият медонад, ки вай, дар ниҳояти кор, ба ақидаи ӯ, ба худи ҳамон шакли «анархизми социологӣ» дучор мешавад. Илова бар ин, О'Нейлл чунин меҳисобад, ки агар дар бораи ягон унсурҳои танқидии фалсафаи Маркс сухан ронем, дар хотир доштани ҳамин зарур аст, ки иллатҳои ҷамъияти буржуазиро танқид кардани вай ба ҷуз «зинаи таҳаввули этикие, ки дар он сохтҳои иҷтимоӣ дар идеали чизи ба асл баробар яъне дар чизи ғайрибегонашавӣ амалӣ мегарданд», чизи дигаре нест. Ҳамаи ин ба О'Нейлл имконият медиҳад хулоса барорад, ки Маркс ниҳоят ҷиҳатҳои асосии ҷамъияти капиталистиро, ки ба таҳлили он асарҳои худро бахшид, то ба охир фаҳмида натавонист.

Дарвоқеъ, Маркс дар асарҳои айёми ҷавониаш, аз ҷумла дар «Дастхатҳои иқтисодӣ-фалсафии соли 1844», баъзан таҳлили муносибатҳои иҷтимоиро бо танқиди маънавӣ-этикии ҷамъияти буржуазӣ иваз менамояд, вале ин зинҳор асос намедиҳад гумон карда шавад, ки мароқи Маркс ба масъалаи бегонашавӣ дар ин давра сирф мароқи этикӣ буд: баробари ин вай ба танқиди худ тамоюли иҷтимоӣ-сиёсӣ мебахшад. Маҳз ин ҷиҳатро, эҳтимол, Ҷон О'Нейлл ба назари эътибор намегирад, ки дар натиҷа хулосае, ки дар ҷараёни баррасии масъалаи бегонашавӣ дар асарҳои пешинаи Маркс мебарорад, на ҳама вақт ба воқеият мувофиқ аст.

Д. К. Хоҷес кӯшиш намуд баромадҳои файласуфҳои ҷудогонаро, ки ба баррасии масъалаи бегонашавӣ дар асарҳои К. Маркс дахл доранд, ҷамъбаст кунад. Ӯ на танҳо он мутафаккиронеро, ки кӯшиш доштанд ба Маркс муносибати сирф этикиро ба масъалаи бегонашавӣ нисбат диҳанд, балки онҳоеро ҳам зери танқид гирифт, ки ақоиди Марксро оид ба масъалаи бегонашавӣ чун саҳми хоса ба психологияи иҷтимоии ҷамъияти индустрӣ медонистанд ва чунин меҳисобиданд, ки Маркс асосан мавридҳои «асабонияти иҷтимоӣ»-ро дахл намудааст. Хоҷес беасосии ин гуна дурӯғпардозиҳоро фош менамояд. Вай зикр менамояд, ки ба Маркс ақидаи психологизацияи ҳодисоти ҷамъиятӣ бегона буд ва ба вай нисбат додани он, ки ӯ ба баррасии асабоният ё камақлӣ мароқ дошт,—ин яъне дарк накардани моҳияти назарияи Маркс оид ба бегонашавӣ мебошад. Маркс на ба сарчашмаи патологияи иҷтимоӣ, балки асосан ба бегонашавии меҳнат дар процесси истеҳсолот мароқ зоҳир менамуд.

Танқиди Хоҷесро ба Эрих Фромм ҳам нисбат додан мумкин аст, ки ӯ робитаи зичи падидаи бегонашавӣ ва падидаи интиқолро, ки яке аз мафҳумҳои марказии системаи Фрейдро ташкил медиҳад, медид. Фромм менависад, ки Маркс, албатта, ҳеҷ гоҳ психопатологияи паёпайро инкишоф надодааст, бо вуҷуди ин ӯ дар бораи яке аз шаклҳои маслуқии психикӣ сухан рондааст, ки он барои вай ифодаи умдатари психопатология буд ва бартараф намудани он мақсади социализм аст: бегонашавӣ. Фромм назарияи Марксро роҷеъ ба бегонашавӣ ва назарияи Фрейдро оид ба падидаи интиқол баррасӣ намуда, дар байни ин ду мутафаккир бисьёр чи-

ҳатҳои умумӣ пайдо менамояд ва даъво мекунад, ки агар Фрейд ба патологияи фардӣ мароқ зоҳир карда бошад, Маркс диққаташро асосан ба масъалаи патологияи умумӣ ҷалб мекард. Тафовути байни онҳо, ба ақидаи Фромм, дар он аст, ки Фрейд сарчашмаи патологияро дар худи фард медид, дар сурате ки Маркс ба он мӯътақид буд, ки ин падидаро хусусияти ташкили иҷтимоии ҷамъият муайян месозад.

Назарияи Марксро роҷеъ ба падидаи бегонашавӣ бо назарияи Фрейд оид ба падидаи интиқол наздик кардан ҳам хилофи қонун ва ҳам беасос аст. Ба ҳам наздик кунондани ин ду падида ба Фромм барои он зарур буд, ки нуқтаҳои тамоси байни Маркс ва Фрейдро пайдо намояд. Вале ин гуна кӯшиши Фромм тамоман беҳудааст, зеро Маркс пеш аз ҳама ба ҷанбаҳои иҷтимоӣ-иқтисодии бегонашавӣ мароқ зоҳир мекард, ки он бо тарзи капиталистии истеҳсолот, на ҳаргиз бо патологияи умумӣ ва на бо худдуркунии шахс, ки натиҷаи садамаи мақсаду маром ва харобшавии хулқу атвори вай аст, иртибот дорад.

Дар баррасии ақоиди Маркс роҷеъ ба масъалаи бегонашавӣ Лауд Истон мавқеи хосро ишғол мекунад. Ӯ асарҳои басо пешинаи Маркс, аз ҷумла, асари «Танқиди фалсафаи Гегель оид ба ҳуқуқ»-ро таҳқиқ менамояд, ки ин ба ӯ имконият медиҳад ба аҳамияти масъалаи бегонашавӣ дар таълифоти Маркс баҳои дурусттар диҳад. Дар баробари ин Истон мекӯшад Марксро чун экзистенциалист қадр кунад: гӯё ӯ инсонро чун махлуқи махсус, маҳдуд ва ҷафокаш баррасӣ мекунад ва экзистенциализми ӯ дар он зухур меёбад, ки вай ба одам ва фаъолияти инсон, ки «андозаи субъективӣ» доранд, диққати асосӣ медиҳад.

Марксро экзистенциалист эълон кардан дар фалсафаи буржуазӣ кашфиёти нав нест. Маҳз аз ҳамин мавқеъ Маркси ҷавон бо Маркси давраҳои охир муқоиса карда шуда, марксизми «Экзистенциалӣ кунондашуда» ягона таълимоти саҳеҳ эълон карда мешуд. Тамоми кӯшишҳои марксизмро бо экзистенциализм наздик кунондан, онҳоро бо роҳи омезиш дар кадом як равияи нав муттаҳид намудан дар бораи бӯҳрони фалсафаи буржуазӣ гувоҳӣ медиҳад. Фалсафаи Марксро бо экзистенциализм наздик намудан моҳияти аслии чи худи фалсафаи Маркс ва чи ақидаҳои ӯро оид ба масъалаи бегонашавӣ таҳриф менамояд.

Бинобар ин тасодуфӣ нест, ки Эрих Фромм бархато мепиндорад, ки Маркс «решаи» бегонашавиро дар фарқи байни моҳияти инсон ва мавҷудияти инсон дар ин ҷаҳон медид. Дар ин асос Фромм дарки марксистии бегонашавиро бо дарки гегелии ин масъала ба ҳам наздик менамояд, зеро тавре ки ӯ даъво мекунад, ҳам барои Маркс ва ҳам барои Гегель назарияи бегонашавӣ бар фарқияти байни мавҷудият ва моҳият, бар факти он, ки мавҷудияти одам аз моҳияти инсон дур карда шудааст, қарор мегирад. Дар натиҷаи ҳамин гуна дарк бегонашавӣ барои Фромм падидаи психологӣ мешавад ва он аз нуқтаи назари тараққии эволюционии одам баррасӣ мегардад. Масалан, ӯ чунин мепиндорад, ки бегонашавӣ ба одам аз рӯзи таваллуд хос аст ва мабдаи бегонашавиро ҳанӯз дар Аҳди Қадим мебинад. Табиист, ки дар сурати чунин тафсири бегонашавӣ гумон аст, ки дар бораи барҳам додани ин падида сухан рондан мумкин бошад. Ин гуна таҳрифро худи файласуфҳои америкоӣ низ зери танқид мегиранд.

Мо он хизматҳоеро, ки Эрих Фромм дар баррасии назарияи Маркс роҷеъ ба бегонашавӣ ба ҷо овардааст, тамоман инкор карда наметавонем. Ӯ, шояд, яке аз нахустин мутафаккирони америкоӣ бошад, ки ба таълифоти Карл Маркс на фақат таваҷҷӯҳи хоса дод, балки кӯшиш ҳам мекард, ки зарурат ва муҳимияти эҳтиёҷотро ба омӯзиши мероси Маркс ба маълумоти доираи васеи америкоиён расонад. Хизмати муайяни Эрих Фромм инчунин дар он буд, ки тӯҳмату бӯҳтонҳои баъзе файласуфҳоро, ки кӯшиш доштанд моҳияти аслии фалсафаи Марксро таҳриф кунанд, ба таври мӯътамад фош намуд. Вай яке аз аввалинҳо шуда ба ҳамлаҳои зидди назарияи Маркс роҷеъ ба бегонашавӣ, ки Даниэл Бэлл

ба он пардохт, муқовамат кард. Ғайр аз ин Фромм ақоиди он мутафаккиронро пайваста фош менамуд, ки идомати ақидаҳои Марксро оид ба бегонашавӣ дар асарҳои пешина ва баъдинааш рад карданӣ буданд. Барои Фромм идомати ақоиди Маркс бешак аст.

Дар баробари ин дар бораи муҳокимаҳои аксаран нодурусти ӯ низ гап назадан мумкин нест. Масалан, Фромм ба яке аз тасҳеҳҳои муҳиме, ки гӯё таърих ба назарияи Маркс оид ба бегонашавӣ кардааст, ишора мекунад. Маркс дар асоси таҳлили тараққии капитализми томонополистӣ гумон мекард, ки синфи коргар синфи аз ҳама бештар бегонашуда аст ва озодӣ бояд аз бегонашавӣ, аз ин рӯ, аз зарурати озодкунии меҳнаткашон оғоз ёбад. Аммо, зикр менамояд Эрих Фромм, Маркс он воқеиятро, ки бегонашавӣ имрӯз масъалаи умумиинсонӣ гардидааст, пешбинӣ намекард ва пешбинӣ ҳам карда наметавонист. Ҳоло бегонашавӣ на дар байни коргарон, балки дар байни он қисми аҳолӣ, ки на бо мошинҳо, балки бо рамзҳову одамон ҳиллаю найранг мекунад, торафт бештар мушоҳида мегардад, ки ҳоло бегонашавӣ назар ба коркуни ихтисосманди кори дастӣ бештар ба хизматчӣ, фурӯшанда ва маъмур хос аст. Ғайр аз ин ӯ изҳор дорад, ки имрӯз ҳама дар навбати аввал ба истеъмол мароқ зоҳир менамояд ва бинобар ин дар байни коркунони меҳнати дастӣ ва аъзоёни бюрократия ҳеҷ гуна тафовути ҷиддие нест.

Аммо вазифаи Маркс, дар навбати аввал, аз нишон додани моҳияти падидаи бегонашавӣ иборат буд, ки ин дар он замон дар байни коргарон бештар равшан зоҳир мегардид. Маркс падидаи бегонашавиро аз таҳлили моҳияти истисморчигии меҳнат бармеовард. Магар моҳияти истисмор аз он тағьир меёбад, ки дар ҷамъияти капиталистии ҳозира вазни қиёсии коркунони меҳнати фикрӣ афзуда, соҳаи хизматрасонӣ васеъ мешавад? Шаклҳои истисмор дигар шуданд, манбаъҳои нави фоида ва шаклҳои нави бегонашавӣ пайдо гардиданд, вале моҳияти бегонашавӣ бетағьир монд.

Маркс ба мафҳуми «бегонашавӣ» доимо оҳанги иҷтимоӣ-иқтисодӣ мебахшид. Обу ранги ҳаяҷономези танқиди ҷамъияти буржуазӣ, ки гоҳо ба асарҳои айёми ҷавониаш хос аст, баҳонаи он шуда наметавонад, ки моҳияти ҳақиқии масъалаи бегонашавиро чи гуна дарк намудани ӯ ҳар навъ таҳриф карда шавад. Вай ба таври боварибахш нишон дод, ки бегонашавиро дар ҷамъияти буржуазӣ тақсимоти капиталистии меҳнат ва муносибатҳои молу мулкдори хусусӣ, ки дар ин ҷамъият ҷой доранд, ба вуҷуд меоварад.

# КООПЕРАТИВҲО ЧӢ ТАВР ТАШКИЛ МЕЁФТАНД

ДАР 226 ҳуҷҷате, ки дар маҷмӯаи тақризшаванда[1] нашр шудаанд, ҷиҳатҳои асосии татбиқи плани ленинии кооперативонӣ дар деҳоти токолхозии Тоҷикистон инъикос ёфтаанд. Онҳо нафақат аҳамияти таърихӣ доранд. Ҳуҷҷатҳо барои ҷамъбасту хулосаҳое, ки барои таҳлили масъалаҳои муҳими ҳаракати ҳозираи кооперативӣ заруранд, материали фаровон медиҳанд. Ба онҳо муроҷиат накарда, бисьёр проблемаҳои ҳаракати кооперативиро ҳарҷониба ва муфассал тадқиқ намудан мумкин нест. Таҷрибаи сохтмони кооперативӣ-колхозӣ дар Тоҷикистон барои мамлакатҳои ҳозираи тараққиёбанда қувваи қонунияти муштарак пайдо мекунад.

Бори нахуст миқдори зиёди маълумотҳои архивии пештар истифода накардаи муҳаққиқон ба муҳокимаи илмӣ гузошта шуданд. Ба маҷмӯа дохил карда шудани онҳо тасаввуротро дар бораи мубориза барои дигарсозии социалистии муносибатҳои аграрӣ дар Тоҷикистон васеъ намуда, миқьёси доимоафзояндаи ҷорабиниҳои Партияи Коммунистӣ ва Ҳокимияти Советиро, ки ба масъалаи ба социализм гузаштани оммаи васеи деҳқонон нигаронда шудааст, равшан намоиш медиҳад.

Материалҳои маҷмӯа зарурати объективии дигарсозии социалистии деҳоти мамлакатро, ки аз капитализм ба социализм мегузашт, равшан собит менамоянд. Хоҷагии қишлоқ, ки асоси онро моликияти майдаи хусусӣ ва техникаи оддӣ ташкил медод, талаботи рӯзафзунро ба молҳои озуқаворӣ ва ашьёи хоми хоҷагии қишлоқ қонеъ гардонда наметавонист. Ғайр аз ин, дар қишлоқ таҳкурсии боэътимоди ҳокимияти давлатии пролетариат танҳо истеҳсолоти калоне буда метавонад, ки асоси онро моликияти ҷамъиятӣ ва шаклҳои коллективии ташкили меҳнат ташкил медиҳад.

Дигар сабаби куллии объективии ин дигарсозиҳо манфиатҳои оммаи деҳқонон мебошад, ки онҳо бо роҳи дигар талаботу эҳтиёҷоташонро қонеъ гардонда ва дараҷаи некӯаҳволиашонро баланд бардошта наметавонанд. Дар асоси факту воқеаҳо ғамхорию кӯшишҳои Ҳокимияти Советӣ дар бобати кӯмак расондан ба деҳқонон дар тараққии соҳаи пахтакорӣ, эмин доштани хоҷагиҳои онҳо аз истисмору зулми боёну судхӯрон, мустаҳкам намудани робитаҳо бо саноати социалистӣ нишон дода мешаванд. Дар ҳуҷҷатҳо қайд карда мешавад, ки баробари «тадбирҳои мустаҳкам гардондани сектори ҷамъиятӣ хоҷагиҳои шахсии камбағалону миёнаҳолон бо роҳи ба кооперативҳо ҷалб намудани онҳо, контрактацияи маҳсулот ва додани кредит ба мақсадҳои истеҳсолӣ дастгирӣ намуда, ба онҳо кӯмак расонда мешуд, ки дар натиҷаи он барои минбаъд гузаштани хоҷагиҳои шахсӣ ба роҳи хоҷагии ҷамъиятӣ — колхозҳо шароит муҳайё мегардид» (саҳ. 403).

Сохтмони кооперативӣ-колхозӣ яке аз вазифаҳои душвору мураккаби диктатураи пролетариат буд, чунки ягона роҳи имконпазири кооперативонӣ ихтиёран муттаҳид гардидани хоҷагиҳои хурди деҳқонон аст. «Вазифаи мо нисбат ба деҳқонони яккадаст, — навишта буд Ф. Энгельс, — пеш аз ҳама аз он иборат аст, ки хоҷагии хусусии онҳо, моликияти онҳо на бо роҳи зӯрӣ, балки тавассути ибрат ба ширкатҳо гузаронида, кӯмаки ҷамъиятӣ ба ин мақсад пешниҳод карда шавад» (Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ҷ. 22, саҳ. 518). В. И. Ленин низ айнан худи ҳамин фикрро баён кардааст: **«Дар ин ҷо бо роҳи зӯрӣ амал кардан, яъне тамоми корро хароб кардан аст.** Дар ин ҷо дар роҳи тарбияи дуру дароз кор кардан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 219).

В. И. Ленин плани машҳури кооперативониро тартиб дода истода, ҳаминро ба асос мегирифт, ки дар роҳи дигарсозиҳои социалистии хоҷагии қишлоқ бояд кооперация — шакли бештар дастрас, фаҳмо ва нафъбахши муттаҳидгардонии хоҷагии деҳқонон ҳамчун «пул»-и ба худ хосе бошад, ки аз он ба социализм гузаштани деҳқон осонтар аст. Кооперация деҳқононро ба сохтмони амалии социа-

[1]. Сохтмони кооперативӣ-колхозӣ дар Тоҷикистон (солҳои 1917—1929). Ҳуҷҷатҳо ва материалҳо. Душанбе, Ирфон, 1987, 448 саҳифа.

лизм ҷалб намуда, аз «манфиати хусусии савдо» даст кашидани онҳоро талаб накарда, балки ин манфиатро бо тафтишу назорати Ҳокимияти Советӣ пайваст мекунад ва ин манфиати хусусиро ба манфиати умумӣ тобеъ мегардонад. В. И. Ленин «аҳамияти азими кооперация»ро дар ҳамин медид. (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 494).

Мақолаи муқаддимавии Б. А. Антоненко ба баёни мазмуни ҳуҷҷатҳо бахшида шудааст. Муаллиф дар он шароитҳои объективии коллективонии хоҷагии қишлоқи Тоҷикистонро таҳлил ва хусусиятҳои хоси ин процессро дар республика инъикос мекунад, ки онҳоро боқимондаҳои феодализм дар иқтисодиёт, бағоят ақибмонда будани базаи моддии зироаткорӣ ва камшумории пролетариати миллӣ ҳамчун сарвари оммаи деҳқонон ба вуҷуд овардааст.

Материалҳои маҷмӯа ба таври раднашаванда гувоҳӣ медиҳанд, ки хусусияти асосии коллективонӣ, ки аз муносибатҳои аграрии патриархалӣ-феодалӣ ба шаклҳои социалистии пеш бурдани хоҷагии қишлоқ зудтар гузаштани халқи тоҷикро муайян мекунанд, роҳбарии Партияи Коммунистӣ ба ин дигарсозиҳо гардид. Дар резолюцияи пленуми XIV бюрои Осиёимиёнагии КМ ВКП (б) аз 8—10 октябри соли 1927 қайд гардида буд: «Сиёсати партия дар минтақаҳои собиқан ақибмонда, собиқ объектҳои тороҷгарии мустамликавӣ на танҳо аз барқарор намудани андозҳои тоҷангии хоҷагиҳо, балки аз зудтар баробар гардондани онҳо ба дараҷаи миёнаи хоҷагии Иттифоқ иборат аст» (саҳ. 236). Таҷрибаи Тоҷикистон нишон медиҳад, ки роли роҳбаронаи партияи марксистӣ-ленинӣ шарти ҳатмии формацияи капиталистиро аз сар нагузаронда, бо роҳи социализм бомуваффақият пеш рафтани халқҳои ақибмонда мебошад.

Ба таври хронологӣ баён ёфтани материалҳо ба мураттибони маҷмӯа имкон додааст, ки масъалаи ба давраҳо тақсим намудани сохтмони кооперативӣ-колхозиро дар Тоҷикистони Советӣ ҳал намоянд. Ин барои дарки дурусти он дар ягонагии таҷрибаи таърихӣ, ҳақиқати ҳозира ва оянда аҳамияти махсус дорад. Тавсифи сифатии баъзе марҳалаҳои ҳаракати кооперативӣ, мазмуну аломатҳои асосии онҳо имкон додаанд, ки дар он се давра ҷудо карда шавад: а) марҳалаи ибтидоии сиёсати аграрии Ҳокимияти Советӣ, ки мақсадаш тадриҷан барҳам задани муносибатҳои феодалӣ ва муносибатҳои нав бавуҷудомадаи капиталистӣ ва ҷалб намудани деҳқонон ба сохтмони ҳаёти нав (солҳои 1917 — 1924); б) сохтмони колхозӣ-кооперативӣ дар Тоҷикистон баъди тақсимоти миллӣ-территориявии Осиёи Миёна (солҳои 1925 — 1927); в) давраи ба вуҷуд овардани заминаи коллективонии оммавӣ (солҳои 1928 — 1929).

Қайд кардан муҳим аст, ки то моҳи октябри соли 1924 Тоҷикистон на аз ҷиҳати маъмурӣ ва на аз ҷиҳати давлатӣ воҳиди ягонаю том набуд, бинобар ин ҳуҷҷатҳои давраи солҳои 1917 —1924 инкишофи сохтмони кооперативиро танҳо дар районҳои алоҳидаи он: Шимоли Тоҷикистон, Бухорои Шарқӣ, Помир тавсиф менамоянд.

Хусусияти хоси маҷмӯа ҳамин аст, ки он дорои ҳуҷҷатҳоест, ки онҳо аз хусуси характери интернационалии сохтмони кооперативӣ дар Тоҷикистон шаҳодат дода, ба муваффақиятҳои умумии социализм дар мамлакат, ба кӯмаки бародаронаи дигар республикаҳои иттифоқӣ объективан вобаста будани онро собит менамоянд. Хабарномаи газетаи «Советский Таджикистан»-ро аз 13 ноябри соли 1929, ки дар маҷмӯа дарҷ гардидааст, ба сифати мисоли тезиси мазкур меорем. Газета аз хусуси байни бофандагони вилояти Москва ва деҳқонони Осиёи Миёна дар бораи шефии коргарон ва мусобиқаи социалистӣ имзо карда шудани шартнома хабар дода буд. Мувофиқи шартномаи қабулгардида коргарони корхонаҳои бофандагии Москва районҳои пахтакори Тоҷикистонро ба шефӣ гирифтанд (саҳ. 235 — 236).

Бисьёр ҳуҷҷатҳо хусусиятҳои хоси сохтмони кооперативиро дар республика инъикос менамоянд. Аз ҷумла, як қатор ҳуҷҷатҳо ба иттифоқи «Қӯшчӣ» бахшида шудаанд, ки он ҳамчун ташкилоти оммавии деҳқонони безамину камзамин ва батракҳо дар як муддати кӯтоҳ сазовори эътирофи қисми пешқадами деҳқонони миёнаҳол гардид. Ячейкаҳои иттифоқи «Қӯшчӣ» амалан органҳои ҳокимият гардида, дар баъзе ҷойҳо вазифаи онҳоро ба ҷо меоварданд. Бинобар ин съезди VI Партияи Коммунистии Туркистон (моҳи августи соли 1921) роли онҳоро дар сохтмони советӣ ин тавр муайян намуд: «Ячейкаҳои иттифоқи «Қӯшчӣ» вазифаи ҳокимияти давлатиро ба зиммаи худ нагирифта, бояд дар маҳалҳо бо роҳи маърифатомӯзии омма ба муқобили ба органҳои Ҳокимияти Советӣ сар даровардани унсурони ғайримеҳнаткаш, намояндагони хонадони доройи муттасил мубориза баранд...» (саҳ. 84).

Ҳангоми ба ҳуҷҷатҳо мурочиат намудан зуҳуроти қонунияти умумии коллективониро муқаррар кардан мумкин аст, мувофиқи он дар роҳи тараққиёти ғайрикапиталистӣ хоҷагии натуралӣ низ бояд фазаи истеҳсолоти молиро тай кунад. Аммо таҷрибаи сохтмони кооперативӣ-колхозӣ дар Тоҷикистон нишон медиҳад, ки дар баъзе мавридҳо дар асоси истифодаи анъанаҳои общинагии коллективистӣ давраи истеҳсолоти молиро аз сар нагузаронда бевосита ба колхоз гузаштан мумкин аст. Мутаассифона, ин хусусияти хоси ҳаракати кооперативии республика дар адабиёт бояду шояд баёну таҳлил нашудааст.

Дигарсозиҳои аграрии социалистӣ марҳалаи пешакии ислоҳоти умумидемократиро дар Тоҷикистон тақозо доштанд, ки онҳоро на фақат дараҷаи пасти тараққии иҷтимоию иқтисодӣ, балки фаъолии ғайрикофии сиёсии оммаҳои меҳнаткаш

таъсири зӯри дин муайян менамуданд. Бо назардошти ин ҳолатҳо съезди X РКП (б) нишон дод, ки ба гӯшаю канорҳои шарқӣ ба таври механикӣ кӯчондани ҳар гуна чораҳои иқтисодии Россияи Марказӣ бояд рад карда шавад. Ба сифати мисоли амалӣ гардонда шудани дастурҳои съезди партия иқтибосро аз резолюцияи съезди XI Советҳои РАСС Туркистон меорем, ки дар он чунин гуфта мешуд: «Барои деҳоти Туркистон шакли махсус гардондашудаи кооперация кам мақбул аст, зеро дар он ҷо мафҳуми кооперация ва худи кооперативҳо қариб дар ҳама ҷо характери омехта доранд». Съезди Советҳо дар республика вусъат наёфтани ҳаракати кооперативиро қайд карда, нишон медиҳад, ки «...ин муттаҳидкуниро бағоят эҳтиёткорона ташкил кардан даркор аст» (саҳ. 100 — 101).

Коллективонии оммавӣ дар Тоҷикистон бо иҷрои қарорҳои КМ ВКП (б) аз 3 маи соли 1929 «Дар бораи ҳолат ва пешомади тараққиёти саноати бофандагӣ» ва аз 18 июли соли 1929 «Дар бораи кори саруправленияи оид ба пахтакорӣ» алоқаманд аст, ки дар онҳо дар назди республикаҳои пахтакор барои хеле зиёд кардани истеҳсоли пахта вазифа гузошта, инчунин нишон дода мешуд, ки барои ноил шудан ба ин мақсад омили ҳалкунанда коллективонӣ мебошад. Дар китоб ҳуҷҷатҳое дарҷ гардидаанд, ки сохтмони колхозиро бо рақамҳои зерин тавсиф менамоянд: ҳамагӣ 209 колхоз ташкил дода шуд, майдони кишти колхозҳо 7024 гектар, аз ҷумла 3620 гектарро замини пахта, 306 гектарро замини юнучқа, 3098 гектарро замини ғалла ташкил менамояд (саҳ. 391 — 392).

Маҷмӯа дорои феҳристи географӣ мебошад, ки он дар кори амалӣ бо ҳуҷҷатҳо муҳим аст. Аммо таҳлили он низ мароқангез аст, зеро феҳрист дар бораи фаъолии ҳаракати кооперативӣ дар ин ё он ноҳияи республика тасаввуроти умумӣ мебахшад. Маҷмӯа 9 ҳуҷҷати фотографиро дар бар мегирад, ки онҳо тасаввуротро дар бораи як қатор воқеаҳои ҳаёти халқи тоҷик ғанӣ мегардонанд.

Бо вуҷуди қимати калон доштанаш, маҷмӯа моро пурра қонеъ гардонда наметавонад. Ин чунин маъно дорад, ки мураттибон мақсади нашри китобро ба қадри кофӣ аниқ муайян накардаанд. Агар мақсади китоб манзури оммаи васеи хонандагон гардондани ҳуҷҷатҳое бошад, ки ҳаракати кооперативиро дар давраи ташаккули Тоҷикистони Советӣ тавсиф мекунанд, пас ҷиҳатҳои алоҳидаи ин процессро дар он муфассалтар баён кардан зарур буд. Ба назари мо, ҳатман материали мансуб ба инкишофи кооперацияи матбуотро ҷой кардан лозим буд. Ҳуҷҷатҳои оиди ин шакли кооперация овардашуда тамоман ғайрикифоя аст. Масалан, бо сабаби номаълум материалҳои маҷлиси нахустини намояндагони кооперацияи матлубот ба китоб дохил нагардидаанд. Дар маҷлис 23 октябри соли 1929 дар бораи таъсиси иттифоқи республикавии «Тоҷикматлубот» қарор қабул гардида буд. Баъди хонда баромадани китоб дар бораи роли кооперацияи матлуботи солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ дар Тоҷикистон тасаввуроти томе ҳосил намегардад. Аз лиҳози эроди мазкур бояд қайд кард, ки мазмуни маҷмӯа назар ба сарлавҳаи он як андоза тангтар аст.

Нашри маҷмӯаи тақризшаванда дар илм ҳодисаи назаррас мебошад, зеро назар ба китобҳои пештар чопшуда вай ҳуҷҷату материалҳои марбут ба сохтмони кооперативӣ-колхозии республикаро дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ пурратар инъикос менамояд. Бешубҳа, асар барои тадқиқотҳои нави монографии ҳаракати кооперативии Тоҷикистон ба сифати маъхази муфиде хизмат мерасонад. Ҳуҷҷатҳои маҷмӯа гувоҳи онанд, ки танҳо давлати диктатураи пролетариат ба кооперативонии истеҳсолӣ кӯмаки ҳарҷонибаи молиявӣ, моддӣ-техникӣ, ташкилӣ расонда метавонад ва кооперацияи хоҷагии қишлоқ инчунин ба дастгирии сиёсии давлат эҳтиёҷ дорад. Ва ҳозир, дар солҳои 80-ум, худи ҳамон принципҳо асоси сиёсати КПСС ва Давлати Советиро дар кооперация муайян менамоянд, моҳияти он дар нутқи М. С. Горбачёв дар съезди IV Умумииттифоқии колхозчиён ифода ёфтааст: «Мо бояд кооперацияро аз ҷумла воситаҳои тавонои сохтмони социалистӣ гардонем. Кооперация дар ҷамъияти мо бояд мақоми сазовор дошта бошад, ки вай онро барҳақ соҳиб аст».

Маҷмӯаи тақризшавандаи ҳуҷҷатҳо ва материалҳо қисми таркибии серияи умумииттифоқии «Таърихи сохтмони кооперативӣ-колхозӣ дар СССР» мебошад, ин бояд ба адади нашри маҷмӯа таъсир расонад. Мутаассифона, ин ҳодиса рух надод, бинобар ин метавон гуфт, ки вай дастраси доираи васеи мутахассисони манфиатдор шуда наметавонад.

**А. ҒОЗИБЕКОВ,**
**номзади илми иқтисодӣ,**
**А. ЦИХОЦКИЙ,**
**номзади илми ҳуқуқшиносӣ.**

# ЖУРНАЛ ВА ХОНАНДА:
## ТО КИ АЛОҚА МУСТАҲКАМ ГАРДАД

Алоқаи журнал бо хонандагон торафт васеъ ва мустаҳкам мешавад. Чунин шаклҳои таъсирбахши робита бо хонандагон ва муаллифони фаъол, монанди мулоқот дар гирди «мизи мудаввар», ки дар редакция ва бевосита дар як қатор коллективҳои меҳнатии шаҳру районҳои республика, конференцияҳои илмию амалӣ ва хонандагон, ки якҷоя бо олимон ва комитетҳои партиявӣ гузаронда шуданд, соли ҷорӣ махсусан бештар истифода гардиданд. Аз хусуси нақшаю фикрҳои эҷодии журнал хабардор кардани ташкилотҳои партиявии шаҳру районҳо, барои маслиҳат оид ба масъалаҳои амиқ гардондани мазмуни идеявӣ ва васеъ кардани мавзӯи материалҳо, пурратар инъикос намудани процессҳои дар республика ба амалояндаи бозсозӣ ба онҳо муроҷиат кардани журнал ба меъёри муқаррарӣ табдил меёбад. Дар боби омӯхтани таҷриба ва фикру мулоҳизаи фаъолони партиявӣ ба экспресс-анкетаҳо, ки журнал паҳн ва нашр мекунад, аҳамияти калон дода мешавад.

Ҳоло махсусан ба ҳисоб гирифтани ҳамаи он чизи мусбате, ки кори амалии партиявӣ, идеологӣ, дигаргунсозиҳои иҷтимоию иқтисодиро дар процесси татбиқи идеяҳо ва қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС ғанӣ мегардонад, хеле муҳим аст. Журнал мавзӯъҳои материалҳои соли оянда чопшавандаро ба нақша гирифта, самтҳои асосии минбаъда беҳтар намудани кори редакция ва васеъ кардани доираи муаллифони фаъолро муайян намуда, ба категорияи гуногуни хонандагон бо хоҳиш муроҷиат мекунад, ки фикру мулоҳиза ва эроду дархостҳои худро баён намоянд.

## КОРИ ПАРТИЯВИРО ҲАРҶОНИБА ТАҲЛИЛ НАМОЕМ

### *ЭКСПРЕСС-МУЛОҚОТ БО КОТИБОНИ КОМИТЕТҲОИ ПАРТИЯВӢ*

**М. ДАВЛАТОВ, котиби комитети партиявии Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон:** Ба журнал аз соли 1970 боз обунаам. Вақтҳои охир вай мазмунан хеле беҳтар гардид, материалҳои он мавзӯъҳои муҳимро дар бар мегиранд. Ба мо, фаъолони партиявӣ, материалҳои мулоқотҳои гирди «мизи мудаввар», конференцияҳои илмию амалӣ, ки редакция ташкил менамояд, бисьёр нафъ мебахшанд. Аммо ҳанӯз баъзе мақолаҳои журнал ба хонанда ахбороти нав намедиҳад, дар онҳо таҳлили илмӣ ва амалии кор дида намешавад. Редакция бояд нисбат ба муаллифон серталаб бошад ва ба онҳое монеъ шавад, ки мақсадашон танҳо чоп кардани мақола асту халос. Зимнан, гоҳо чунин мақолаҳоро олимони иқтисодшиносе менависанд, ки дар бораи мақсади ниҳоии мақола ва барои чӣ нигаронда шудани он фикре намекунанд. Боз як дархости ман ин аст, ки редакция барои мубодилаи васеи таҷриба бо аъзоёни фаъоли интихобии партиявӣ зуд-зуд мусоҳиба ташкил намояд. Ба фикрам, зарурате ба миён омадааст, ки кори ду журнали сиёсии мо — «Коммунисти Тоҷикистон» ва «Агитатори Тоҷикистон» бо ҳам мутобиқ гардонда шавад.

**Л. ЛИДЕРМАН, котиби комитети партиявии фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе:** Журнал ҳанӯз пурра мададгор ва маслиҳатчии комитетҳои партиявӣ нагардидааст. Мо мехоҳем дар саҳифаҳои он ҳаёти ташкилотҳои ибтидоии партиявие, ки дар шароити ҷорӣ шудани ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд, васеътар инъикос карда шавад.

**Т. БОБОЕВ, котиби комитети партиявии УДТ ба номи В. И. Ленин:** Кори партиявӣ кор бо одамон аст. Бинобар ин чизи асосие, ки дар журнал дидан мехоҳам, ин методика ва таҷрибаи амалии кори тарбияи интернационалӣ, атеистӣ ва маънавӣ мебошад. Боварӣ дорам, ки ин самтҳо бояд як навъ равияи структураи мавзӯъҳои журналро ташкил намоянд. Ҳангоми инъикоси ин мавзӯъҳо (онҳо бояд чуқур инъикос ёбанд) хусусияти ноҳияи моро ба ҳисоб гирифтан лозим аст, то ки фаъолони партиявӣ бо назардошти шароити маҳал аз онҳо истифода бурда тавонанд.

**С. ЗУЛФОНОВ, котиби комитети партиявии институти политехникии Тоҷикистон:** Орзумандам, ки журналро на фақат коммунистон, балки дигарон низ хонанд ва он дар ҳақиқат журнали оммавӣ гардад. Бояд эътироф кард, ки ба туфайли ошкорбаёнӣ ва демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ҳоло илми таърих ба илми шавқангезтарин табдил меёбад. Дар журнал дар бораи симоҳои сиёсии ходимони ҷамъиятии республика, ки дар солҳои 30-юм беасос таъқиб шудаанд, материалҳо чоп карда, дар хусуси воқеаҳои асосии таърихӣ ва марҳалаҳои гардиши куллӣ ба хонандагон ҳақиқатро гуфтан, дар бораи роҳбарони ҳозираи партиявию советӣ ва саркорони бозсозӣ бештар нақл намудан лозим аст.

# БА ПРОПАГАНДАИ ИЛМИЮ АТЕИСТӢ— МУНОСИБАТИ ЗАМОНАВӢ

*ЭҚСПРЕСС-МУЛОҚОТ БО ЛЕКТОРОНИ АТЕИСТ*

**З. САЛОҲИДДИНОВ, директори хонаи атеизми илмии вилояти Хатлон:** Шароити ҳозира аз мо ҷустуҷӯи шаклу усулҳои нави тарбияи атеистиро тақозо менамояд, ки онҳо ба вазъияти конкретии таърихӣ мувофиқ бошанд. Аз таҷрибаи худ ва дигарон медонам, ки ҳоло ҳангоми кор бурдан бо диндорон ва даҳриён намунаҳои қолабу муносибатҳои кӯҳнаи солҳои 30-юму 40-ум ва ҳатто солҳои 60-уму 70-умро истифода бурдан мумкин нест. Ба мо, лекторони атеист, зарур аст, ки дар шароити хоси бозсозӣ, демократиконии васеи ҳаёти ҷамъиятӣ кор карданро ёд гирем. Мо вазифадорем, ки бо назардошти плюрализми вусъатьёбандаи афкор санъати мубоҳисаи ошкорои оммавиро омӯзем. Барои он ки кас ба баҳс кардан тайёр бошад, дар бораи он чизе, ки ба муқобилаш баҳс мекунад, салоҳият доштанаш лозим аст. Ҳол он ки ҳайати лекторон адабиёти зарурӣ надоранд. Дар матбуоти даврагӣ низ доир ба рад кардани ин ё он догмаҳои динӣ мақолаю дастурҳои методӣ, инчунин материалҳое, ки барои сарфаҳм рафтан ба тағьиротҳои вазъияти диндории аҳолии нохияи Осиёи Миёна ёрӣ расонда тавонанд, дида намешаванд. Бинобар ин хоҳиши мо аз журнал ин аст, ки ба пайдоиши чунин мақолаҳо ва умуман баланд бардоштани дараҷаи салоҳиятдории кадрҳои лекторӣ ёрӣ расонад.

**М. НУРОВА, методисти шӯъбаи маданияти комиҷроияи шаҳри Панҷакент:** Ба ман мувофиқи фаъолияти хизматӣ ва ҷамъиятиам лозим меояд бо масъалаҳои ҷорӣ намудани расму оинҳои нави советӣ дар асоси анъанаҳои беҳтарини миллӣ ва сарватҳои маънавӣ, ки дар процесси ҳамдигарро ғанӣ гардондани маданиятҳои халқҳои СССР ба вуҷуд омадаанд, машғул шавам. Дар ин кор ба ман донишҳое, ки ҳангоми дар институти санъати Тоҷикистон хонданам гирифтаам, бисьёр кӯмак мерасонанд. Аммо ин донишҳоро чун малакаҳои амалӣ мунтазам пурра кардан лозим аст. Вале, мутаассифона, дар матбуоти республикавӣ, аз ҷумла дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон», диалектикаи расму оинҳои нави советӣ илман ҷамъбаст намуда, таҷрибаи амалӣ мунтазам таҳлилу тадкиқ карда намешаванд. Ман таклиф мекунам: бигузор журнал якҷоя бо социологҳо ва фаъолони идеологӣ дар гирди «мизи мудаввар» як қатор вохӯриҳо гузаронад. Он гоҳ дар саҳифаҳои он материалҳое, ки мо ба онҳо эҳтиёҷ дорем, пайдо мешуданд.

**З. САИДОВ, мудири сектори маориф ва ахбороти сиёсии ҷавонони КМ ЛКСМ Тоҷикистон:** аз байни ҳамаи маъсалаҳои тарбияи ҷавонон маро бештар масъалаи ташаккул додани фаҳмиши дурусти мафҳуми шаъну шараф ва қадру қимати духтар бештар ба ваҷд меоварад. Ҳар гуна осорҳои динӣ дар психологияи як қисми ҷавонон гоҳо ҳамон чизи асосиро, ки ин мафҳумро муайян менамояд, пинҳон медоранд. Покии ахлоқӣ, бонгарии маънавӣ, фаъолии иҷтимоӣ, тайёр будан барои пайдо кардани мавқеи арзанда дар ҳаёти ҷамъиятӣ, иҷро намудани вазифаи наҷиби модарӣ, зани содику ғамхор будан — вай бояд ана ҳамин гуна сифатҳоро дошта, барои дугонаҳояш ва шавҳари ояндааш ҳамин гуна одам бошад. Аммо пинҳон нест, ки дар мо ҳанӯз чунин зуҳуроти манфӣ, монанди додани қалин барои арӯс, барҳам нахӯрдааст. Зимнан, дар ин гуна ҳолатҳо даъво карда мешавад, ки гӯё қалин меъёри шаъну шараф ва қадру қимати духтар бошад. Ҳатто савияи бесаводӣ ҳамчун аломати эҳсон дониста мешавад, зеро дар ин сурат зани ҷавонро бо доираи танги ҳаёти оилавӣ маҳдуд гардондан осон аст. Эътироф кардани ҳамин чиз бештар аламовар аст, ки ин гуна ақидаҳо дар баъзе ҷойҳо ҳатто дар байни духтарон ҳам реша давондаанд. Ба фикрам, вақти он расидааст, ки дар саҳифаҳои журнал дар бораи ин ва дигар проблемаҳои одоби муносибатҳои байниҳамдигарии ҷавонон, ба муқобили фосиқии маънавие, ки ҳар гуна хурофоту боқимондаҳои зарарнок ба вуҷуд овардаанд, дар насли ҷавон ҳосил намудани малакаҳои атеистӣ гуфтугӯи ошкоро кардан лозим аст.

**Т. ҚАРИМОВ, директори хонаи атеизми илмии вилояти Ленинобод:** Ман хонандаи доимии журнал мебошад. Бо қаноатмандӣ мебинам, ки мазмуни он, аз ҷумла доир ба масъалаҳои пропагандаи илмию атеистӣ, чи хел беҳтар мешавад. Дар баробари ин ба назари ман баъзе мақолаҳои оиди ин мавзӯъ кам самара мебахшанд, зеро дар онҳо мулоҳизаҳои назариявӣ бо процессҳои зиндаи имрӯза алоқаманд нестанд. Маҳз барои ҳамин ин қабил мақолаҳо тобиши догматикӣ пайдо мекунанд. Масалан, ҳоло татбиқи принципҳои адолати иҷтимоӣ ва ба эҳтиёҷоти муҳими аҳолӣ ҷалб кардани диққат омили муктадири бартараф намудани диндорӣ мебошад. Ба фикрам, ин мавзӯъ барои журнали назариявӣ ва сиёсӣ ҷолиби диққат аст.

* * *

Редакция ба муаллифони фаъоли журнал, ба ҳамаи хонандагони он барои иштирокашон дар муҳокимаи ҳамаҷонибаи манфиатдоронаи кори журнал, минбаъда баланд бардоштани роли он ҳамчун нашрияи назариявию сиёсӣ изҳори миннатдорӣ мекунад.

**Ба матбаа 30.08.88 супурда шуд. Ба чопаш 27.09.88 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 5. Ҷузъи чопии шартӣ 7. Адади нашр 17215 (тоҷикӣ—12046, русӣ—5169). КЛ 04879. Супориши 2700.**

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон
ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

